*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

**ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН**

АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД

**3** **март 1989**

ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЁТИ КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДУШАНБЕ

ҲАЙАТИ ТАҲРИРИЯ:
Ҷ. Л. ЛАТИФОВ (сармуҳаррир)
Ғ. А. АШӮРОВ
Ҳ. Г. ГАДОЕВ
А. Я. ДАНИЛОВ (ҷонишини сармуҳаррир)
М. И. ИБРОҲИМОВ (котиби масъул)
Ҷ. Ҳ. КАРИМОВ
Ю. Е. СУХОВ
Н. А. СУХАЧЕВА
А. Т. ТУРСУНОВ
Ғ. Ҷ. ҶӮРАЕВ

*Муҳаррири техникӣ*
И. И. Аҳмадов

*Мусаҳҳеҳон:*
Н. Б. Аминов
Э. С. Эшонкулов

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

ШӮЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ
ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-01
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-46
тарҷума ва таҳрир 22-37-87
мусаҳҳеҳон 22-38-89
муҳаррири техникӣ 22-38-89

АДРЕСИ МО:
734023. Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.

# БОЗСОЗИРО БОҒАЙРАТОНА ВУСЪАТ ДИҲЕМ

СОЛИ ҶОРИРО ҳаққонӣ соли гардиши куллӣ дар тараққиёти ҷамъият бо роҳи бозсозӣ номидан мумкин аст. Ин соли гузариш аз марҳалаи таҳлили вазъияти бавуҷудомадаи мамлакатамон ба марҳалаи кори боғайратона барои татбиқи амалии программаи муайянкардаи партия мебошад. Ҳоло мо куҷо ва чи тавр рафтанамонро хуб медонем. Дар ин роҳ маъракаи ҳисоботу интихобот дар партия иқдоми калон гардид. Дар рафти ин маърака дастурҳои сиёсии Конференцияи XIX партиявӣ ба вазифаҳои амалии ташкилотҳои вилоятӣ, шаҳрию районӣ ва ибтидоии Партияи Коммунистии Тоҷикистон табдил ёфтанд. Ҷолиби диққат аст, ки аксарияти ин ташкилотҳо вазифаҳои навбатиро на фақат ба миён гузоштанд, балки кай ва чи тавр иҷро намудани онҳоро аниқ муайян карданд.

Ҳоло аз ҳар коммунист на дар сухан тарафдорӣ намудани бозсозӣ, балки иштироки ҳаррӯзаи фаъолонаи ӯ дар дигаргунсозиҳои революционӣ талаб карда мешавад. Танҳо чунин муносибат имкон медиҳад масъалаҳои муҳиме ҳал карда шаванд, ки беҳбудию рӯҳияи одамон, пурратар қонеъ гардондани талаботи иҷтимоию иқтисодӣ ва маънавии меҳнаткашон ва, аз ин рӯ, самараи сиёсати партия ба онҳо вобаста аст. Партия муайянкунандаи идеяҳои бозсозӣ ва сиёсати навсозӣ, ташкилотчии татбиқи онҳо дар ҷамъият ва сардори бозсозӣ мебошад. Аммо ин чунин маънӣ надорад, ки партия аз проблемаҳо ва камбудиҳо фориғ бошад ва дар бобати дарку мулоҳизаи зуҳуроти нав ақиб намонад. Ташкилотҳои партиявӣ дар сурате аз ӯҳдаи иҷрои вазифаҳои нав баромада метавонанд, ки усулҳои сиёсии роҳбариро аз бар намуда, аз маъмуриятчигӣ, фармонфармоӣ ва иҷро кардани вазифаи коркунони хоҷагӣ даст кашанд.

Мутаассифона, дар республика ҳанӯз чунин комитетҳои партиявӣ кам нестанд, ки кӯшиш менамоянд ошкорбаёнӣ ва демократияро дар доираи дилхоҳашон маҳдуд гардонда, ҷилави матбуотро кашида монанд, ба афкори аҳли ҷамъият эътибор надода амал кунанд, ба «балвогари оромӣ», ки ба бетартибиҳо муқобил баромадааст, тазъиқ оваранд, ҳуқуқи иҷоракоронро поймол намоянд, интихоби роҳбарро ба манзараи нохуш табдил диҳанд. Дар ин ҳама одати кӯҳнаи тамоми инони ихтиёрро дар даст нигоҳ доштан ва дар ҳамаи корҳо худро зинаи олӣ шуморидани қисми зиёди кадрҳо зоҳир мешавад.

Ҳоло хеле муҳим аст, ки ҳамаи аъзоёни партия тарзу усулҳои корро дар шароити инкишофи демократиконӣ аз худ намоянд. Ҳаёт бесамара, ба хусусиятҳои вазифаҳои ҳозира ва, аз ҳама муҳимаш, ба дара-

ҷаи маданию сиёсии халқи советӣ номувофиқ будани усулҳои фармонфармоию бюрократиро пурра нишон дод.

Модоме ки ҷамъиятро аз таҳрифи бюрократӣ озод кардан лозим аст, пас дар ин кор пеш аз ҳама бояд ташкилотҳои партиявӣ ибрат нишон диҳанд. Мувофиқи қарорҳои Пленуми сентябрии (с. 1988) ҚМ КПСС аппарати партиявӣ тағьир дода, ҳайати он хеле камшумор карда шуд. Агар коркунони партиявӣ эҷодкоронаю навҷӯёна ва бо ҳисси масъулият амал кунанд, дар байни омма кор баранд, он гоҳ кори мо пеш меравад, бозсозӣ, аз ин рӯ, тамоми ҷамъият ба қуллаҳои нави тараққиёт мерасанд. Алҳол монеаи асосӣ суръати сусти демократиконии ҳаёти дохилипартиявӣ аст.

Демократиконии ҳаёти ҷамъият самти асосии бозсозӣ мебошад. Мақсади асосии вай аз он иборат аст, ки ба ташаббуси халқ роҳ кушода, иштироки фаъолона ва васеи меҳнаткашон дар татбиқи роҳи сиёсии муайянкардаи партия таъмин карда шавад. Дар ин бобат мо ба гузориши ленинии масъалаи демократизми амиқи сохти социалистӣ, ки дар шароити он инсон худро хӯҷаин ва эҷодкор ҳис менамояд, муроҷиат мекунем.

Чунон ки маълум аст, сессияи ғайринавбатии Совети Олии СССР Қонун дар бораи тағьирот ва иловаҳо ба Конституцияи СССР ва Қонун дар бораи интихоботи депутатҳои халқии СССР-ро тасдиқ намуд. Барои чӣ масъалаи дохил намудани тағьироту иловаҳо ба Қонуни Асосӣ ба миён омад? Барои чӣ Қонуни нав дар бораи интихоботи депутатҳои халқии СССР зарур шуд? Онҳо бояд процесси революционии бозсозиро бебозгашт гардонанд. Гап дар он аст, ки қонунҳои мо умуман баҳри социализм фаъолона амал намуда, чунон ки таҷриба нишон медиҳад, ба як қатор зуҳуроти ҷиддии манфӣ, ки онҳоро мо одилона сабабҳои асосии душвориҳои аз сар гузаронидаистодаи ҷамъиятамон медонем, муқобилат карда натавонистанд. Системаи сиёсии ҳозира дар давоми даҳсолаҳо на барои ташкили ҳаёти ҷамъиятӣ дар асосҳои демократӣ, балки пеш аз ҳама барои иҷрои нишондодҳои маъмурӣ мутобиқ мешуд. Ба он торафт бештар дар ихтиёри аппарати партиявию иҷроия ғун шудани кори идоракунӣ хос буд. Дар натиҷа Советҳои депутатҳои халқӣ беҳокимият шуда монданд. Кори органҳои муҳофизати ҳуқуқ хеле суст шуд. Вазъияти аз ақл берун ба амал омад: Конституция ва қонунҳои мо гӯё худ ба худ амал мекарданду амалияи идоракунӣ бо роҳи кайҳо тайшуда давом мекард.

Иловаю тағьиротҳои Конституцияи СССР ва қонуни нав дар бораи интихобот бисьёр мебошанд. Онҳо пеш аз ҳама барои демократонии тамоми ҳаёти мо, мувофиқи фаҳмиши ленинӣ аз нав барқарор кардани ҳокимияти Советҳо нигаронда шудаанд. Ба мо лозим аст, ки Советҳоро ба марказҳои ҳақиқатан коркунандаи ҳокимияти давлатӣ табдил диҳем. Барои ин, масалан, аз нав дарку мулоҳиза кардани амалияи ташаккули Советҳо тақозо карда мешавад, то ки иштироки фаъолонаи халқ дар интихобот ва бамулоҳиза хоста гирифтани одамоне, ки фаъолияти Советҳоро мувофиқи вазифаҳои бозсозӣ пеш бурда метавонанд, таъмин карда шавад.

Дар баробари ин маҷлисҳои коллективҳои меҳнатӣ оид ба пешбарӣ намудани номзадҳо ба депутатии халқӣ нишон доданд, ки психологияи расмиятчигӣ ҳанӯз бартараф намуда, меҳнаткашон аз карахтӣ озод карда нашудаанд, онҳо аз дарки ҳуқуқ дуранд ва ба истифода шудани ақидаи худ бовар надоранд. Дар ҳолатҳои дигар бошад, демократия самара набахшида, баръакс, эҳсосоти маҳдуд, маҳалчигӣ ва гурӯҳбозӣ ғолиб меояд.

Инкишофи минбаъдаи демократиконӣ собитқадамона мустаҳкам намудани қонунияти социалистиро низ тақозо мекунад. Барои ин ба мо лозим аст, ки, якум, ба бемайлон риоя шудани қонунҳо беистисно аз

тарафи ҳама ноил гардем, дуюм, фаъолияти органҳои муҳофизати ҳуқуқро торафт беҳтар намоем. Ҳоло ба ислоҳоти васеи судию ҳуқуқӣ тайёрӣ дида мешавад, ки он барои баланд бардоштани обрӯю нуфуз ва зиёд кардани мустақилияти суд, пурзӯр намудани назорати прокурорӣ ба риояи қонун, такмил додани фаъолияти адвокатура ва арбитраж, органҳои милиция ва адлия нигаронда шудааст.

Барпо намудани чунин механизми ҳокимият ва идоракунӣ, ки дар он назорати таъсирбахши демократӣ ва амалияи дахлдори ҳуқуқӣ муайян карда, унсури тасодуфиро ҳангоми ҳалли масъалаҳои муҳими сиёсию давлатӣ пешгирӣ ва имконияти субъективизмро истисно намояд, яке аз проблемаҳои асосӣ мебошад. Ба афзоиши шумораи советҳои коллективҳои меҳнатӣ нигоҳ накарда, онҳо ҳамон мавқеъро, ки бояд дар системаи худидоракунӣ ва худфаъолияти корхонаҳо ишғол намоянд, ҳанӯз надоранд. Дар паси пардаи демократӣ ҳамон ҳокимияти пурраи маъмурият ниҳон аст. Хулласи калом, роҳи демократиконии пешгирифтаи партия ба принципҳо ва васиятҳои ленинӣ пурра мувофиқат карда, қатъию собитқадамона ва конструктивӣ мебошад. Социализми ғалабаоваре, ки демократияи пурраро таъмин намекунад, имконнопазир аст, гуфта буд Ленин.

Асоси мустаҳками ҳамаи дигаргунсозиҳои моро танҳо дар заминаи дигаргуниҳои куллии хоҷагии халқ ба вуҷуд овардан мумкин аст. Мақсади ислоҳоти куллии механизми хоҷагӣ таъмин намудани гузариш аз системаи беҳад марказонида ва фармонфармоии идоракунӣ ба системаи демократии идоракунӣ мебошад, ки он ба усулҳои бештар иқтисодӣ, дуруст бо ҳам пайвастани марказият ва худидоракунӣ, ба пурра ба ҳисоб гирифтани пеш аз ҳама манфиатҳои меҳнаткашон асос ёфтааст.

Дар роҳи ин мақсад қадами муҳиме гузошта шуд. Аз соли ҷорӣ корхонаю иттиҳодияҳои ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқи республика ба шароити нави кор, ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ гузаштанд. Ҳамин тавр, азхудкунии оммавии тарзҳои нави хоҷагидорӣ оғоз ёфт. Одамон акнун хароҷот ва натиҷаҳоро ба таври ҳақиқӣ ба ҳисоб мегиранд, дар ҳар бобат сарфакор мешаванд, ҳалли самарабахши проблемаҳоро дарьёфт мекунанд.

Дастовардҳои конкретии иқтисодӣ низ ба назар мерасанд. Истеҳсоли маҳсулоти саноат назар ба порсола хеле афзуд. Планҳои истеҳсол ва тайёркунии гӯшт, тухм, пахта, муомилоти чаканаи мол иҷро шуданд. Суръати афзоиши даромади миллӣ дар республика бештар аз 5 фоизро ташкил дод. Дар бобати ба даст овардани ин натиҷаҳо корхонаю ташкилотҳое, ки дар шароити нави хоҷагидорӣ кор мекунанд, роли махсус бозиданд. Онҳо бо фаъолияти худ ба иқтисодиёт таъсири мусбат расонданд. Ба туфайли ин шумораи корхонаҳои зиёновар ва маблағи зиён хеле кам шуд.

Дар баробари ин ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ як қатор проблемаҳоро ба миён овард. Вай ба монеаҳо, фишори механизми мамониат, ки пурра барҳам нахӯрдааст, дуҷор мешавад. Бисьёр вақт барои бо усулҳои кӯҳна идора кардани хоҷагии халқ мекӯшанд. Сабаби ин, аз як тараф, фишори проблемаҳои ба миёновардаи давраи гузариш ва ҳанӯз пурра амал накардани механизми нави хоҷагӣ, аз тарафи дигар, беҷуръатӣ ва гоҳо бесалоҳиятии одамон, ба амалиёташон баҳои даркорӣ надодани онҳо мебошад. Дигаргуниҳои мусбати иқтисодиёти республика ҳанӯз устувор нашудаанд ва ҳар яке аз проблемаҳо таҳлили бодиққатона ва дидани чораҳои таъсирбахши органҳои партиявию советӣ, вазорату идораҳо, ҳар коллективи меҳнатиро тақозо менамояд.

Партия дар ҳаёт татбиқ намудани ислоҳоти куллии иқтисодиро чун вазифаи бузурги сиёсӣ ба миён гузоштааст. Ба қуллаҳои баланди прогресси иҷтимоию иқтисодӣ расидани мамлакатамон ба муваффақияти ҳамин ислоҳот вобаста аст. Аз ин рӯ, мо набояд дар нимаи роҳ ё дар

ибтидои он бозистем. Мо бояд пеш равем. Давраи то охири панҷсола боқимонда барои иқтисодиёти мо басо душвор хоҳад буд. Программаи истеҳсолии соли ҷорӣ кори пуршиддатро тақозо менамояд. Бинобар ин муносибатҳои истеҳсолиро на фақат дар корхонаҳо, балки дар бригадаҳо, цеху участкаҳо низ аз нав ташкил намуда, ҳисоби дохилихоҷагиро фаъолона ҷорӣ кардан ва принципу мазмуни онро ба ҳар меҳнаткаш фаҳмондан лозим аст. Дар ин бобат вазифаи муҳими комитетҳои партиявӣ аз он иборат аст, ки ҷорӣ кардани усулҳои нави хоҷагидориро аз ҷиҳати сиёсӣ таъмин намоянд. Хулласи калом, тамоми ҷораҳоро бояд андешид, то ки супоришҳои соли 1989 бомуваффақият иҷро намуда, панҷсолаи дувоздаҳум бо механизми нави хоҷагӣ анҷом дода шавад.

Чунон ки маълум аст, инкишофи ҳарҷонибаи ҳаракати кооперативӣ, фаъолияти фардии меҳнатӣ, пудрати коллективӣ, оилавӣ ва дигар шаклҳои пудрат қисми муҳимтарини таркибии сиёсати ҳозираи иқтисодӣ мебошад. Партия дар ин самт кор бурда, пеш аз ҳама ҷидду ҷаҳд мекунад, ки сиёсати нави иқтисодиро бо назардошти дараҷаи ҳозираи инкишофи таълимоти ленинии оид ба кооперация ба амал гузаронад. Вобаста ба фаъолияти кооперативҳо шаклу мазмуни кори ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ низ бояд тағйир ёбанд.

Махсусан дар деҳот, ки ҳоло муносибатҳои нави иқтисодӣ — ҳисоби хоҷагӣ, шаклҳои пудратии ташкили меҳнат пойдор мегарданд, имконият ва талабот барои инкишофи шаклҳои гуногуни кооперация калон аст. Чунон ки таҷрибаи кори хоҷагиҳои районҳои Шаҳртуз, Панҷакент, Орҷоникидзеобод нишон медиҳад, шаклҳои пудрат натиҷаҳои хеле калон мебахшанд. Дар бисьёр бригадаҳо, коллективҳои камшумори пудрати оилавӣ ва иҷоравӣ дар давоми як-ду сол ҳосилнокии меҳнат ду-се баробар меафзояд, истеҳсоли маҳсулот якбора зиёд мешавад, одамон бе амру фармони касони беруна кор карда, аз самараи меҳнати худ қаноатмандӣ ҳосил менамоянд.

Иттиҳодияи аграрию тиҷоратии райони Орҷоникидзеободро мисол овардан мумкин аст. Дар ин ҷо звеноҳои оилавӣ аз ҳар гектар 390 центнер ҳосили сабзавот мегиранд, ки ин назар ба ҳисоби миёнаи иттиҳодия 156 центнер зиёд аст. Звеноҳои оилавие низ ҳастанд, ки боз ҳам беҳтар кор мекунанд. Масалан, звеноҳои Х. Ғозиев ва С. Қаримов аз ҳар гектар 600 центнерӣ помидор гирифтанд.

Дар ояндаи наздик колхозу совхозҳо аслан ба кооперативҳо — иттиҳодияҳои коллективҳои пудратии ҳисоби хоҷагӣ табдил ёфта, дар асоси шартномаҳои правленияҳои колхозҳо ва маъмурияти совхозҳое, ки дорои замин, фондҳои асосӣ ва оборотӣ, технологияи пешқадам, тарзу усулҳои илман асосноки хоҷагидорӣ мебошанд, кор хоҳанд кард. Барои ин Қонун дар бораи кооперация имконият муҳайё мекунад.

Тамоми кори азиме, ки партия барои навсозии социализм вусъат додааст, мақсади ягона нест. Ин кор баҳри чизи асосӣ — баҳри беҳбудии инсон, беҳтар намудани ҳаёти моддию маънавии халқ ба ҷо оварда мешавад.

Проблемаи озуқаворӣ проблемаи хеле ҷиддии ҳаёти республика мебошад. Дар Тоҷикистон ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ истеҳсоли картошка, мева, гӯшт, шир кам шуд. Истеҳсоли сабзавот бошад, ба дараҷаи соли 1985 мебошад. Суръати афзоиши истеҳсоли озуқаворӣ аз суръати афзоиши аҳолӣ хеле ақиб мемонад. Бояд софдилона ва рӯирост иқрор шуд, ки хоҷагии қишлоқ алҳол дар ҳолати режими карахтӣ қарор гирифтааст ва сабаби ин пеш аз ҳама дараҷаи нокифояи роҳбарӣ ва дар баъзе ҳолатҳо беинтизомӣ ва бефаъолиятии кадрҳо мебошад.

Ҳалли бисьёр масъалаҳо ҳам ба Комитети давлатии агросаноатӣ ва ҳам ба органҳои маҳаллии идоракунӣ вобаста аст. Онҳо бояд ба хоҷагиҳо барои ба даст овардани нишондиҳандаҳои директивии Про-

граммаи озуқаворӣ ёрии зарурӣ расонанд. Барои он ки вазъият куллан беҳтар гардад, ба рӯҳияи тайёрхӯрӣ, маъмуриятчигӣ ва фармонфармоӣ кардан ба колхозу совхозҳо хотима додан лозим аст. Барои ташаббусу кордонии меҳнаткашони сектори аграрӣ бояд роҳи васеъ кушод.

Дигар проблемаи ҷиддӣ проблемаи манзил мебошад. Ин проблема аз сабаби суръати баланди афзоиши табиии шумораи аҳолӣ, дар натиҷаи офатҳои табиӣ кам шудани фонди манзил торафт тезу тунд мегардад. Барои он ки мақсади барои соли 2000 муайянгардида ҳосил шавад, ба мо лозим аст, ки дар панҷсолаи ҷорӣ 7,3 миллион мураббаъметр, дар панҷсолаи сездаҳум то 10 миллион ва дар панҷсолаи чордаҳум то 16 миллион мураббаъметр манзил сохта ба истифода супорем.

Мо то ба қарибиҳо ин вазифаро ғайриреалӣ мешуморидем. Аммо ҳоло, ки масъалаҳои иҷтимоӣ ба мадди аввал гузошта шудаанд, ин марраҳоро ҳамчун вазифаи қобили иҷро шуморида, онро ҳатман бояд ба ҷо оварем. Хусусан аз он сабаб ки барои иҷрои он шароиту заминаҳои воқеӣ муҳайё шудаанд. Чунон ки маълум аст, 10 фоизи маблағгузориҳои асосӣ аз сохтмони истеҳсолӣ гирифта, ба тариқи илова барои сохтмони манзил дода шудааст. Маҳдудиятҳои сохтмони индивидуалӣ барҳам дода шудаанд. Миқёси сохтмони кооперативӣ васеъ мегардад. Барои тараққиёти базаи масолеҳи бинокорӣ қарори муфасале қабул шуд.

Пленуми XI КМ ПК Тоҷикистон программаи «Манзил-93»-ро муҳокима намуд. Онро бо кори зарурии ташкилотчигӣ ва хоҷагӣ қувват додан лозим аст. Қорро тавре бояд ба роҳ монд, ки гунаҳкорони иҷро нашудани ин программаи иҷтимоӣ ҳатман ба ҷавобгарӣ кашида шаванд.

Вазъияти бозори молҳои истеъмолиро ҷиддан ислоҳ кардан зарур. Планҳои истеҳсоли молҳои саноати сабук, асбобҳои таъиноти маданию маишӣ ва хоҷагӣ пурра иҷро намешаванд. Сифати молҳои истеъмоли халқ низ амалан беҳтар нагардид. Базаи моддию техникӣ барои зиёд кардани хизматрасонӣ ба аҳолӣ хеле суст аст. Барои қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ ба молҳо ва адои хизмат, таъмини мувозанаи даромади пулӣ ва хароҷоти аҳолӣ на фақат вазоратҳои соҳавӣ, балки бештар Советҳои маҳаллӣ бояд масъул бошанд.

Проблемаҳои муносибатҳои миллӣ ва тарбияи интернационалӣ диққати махсуси комитетҳои партиявиро тақозо доранд. Дар ин бобат, бешубҳа, комьёбиҳо кам нестанд. Дар ҷамъияти мо як миллатро зулму истисмор кардани миллати дигар ҷой надорад. Тараққиёти иқтисодӣ, иҷтимоию маданин ҳамаи республикаҳо ва ноҳияҳо ба ҳам хеле наздик шудааст. Дӯстии халқҳои мо музаффарияти бузургу нодири социализм мебошад. Дар ин бора, масалан, ёрии интернационалӣ ба халқи бародари арман ва сипас ба халқи тоҷик барои бартараф намудани оқибатҳои заминҷунбӣ гувоҳӣ медиҳад.

Аммо муносибатҳои миллиро ҳамчун масъалаи бепроблема ва абадӣ ҳалшуда шуморидан мумкин нест. Дар инкишофи ин муносибатҳо ҳам душвориҳои аз замони гузашта боқимонда, ҳам проблемаҳое ҳастанд, ки ҷараёни айём, дигаргуниҳои ҳаёти иқтисодии ҷамъият, муносибатҳои иҷтимоӣ ва рӯҳияю кайфияти одамон ба миён меоваранд. Наслҳои нав ба нав ба ҳаёт қадам мегузоранд ва ҳар қадоми онҳо бояд аз мактаби интернационализм гузашта, қадр ва мустаҳкам кардани бародарии миллатҳои моро, ки наслҳои пешин ба вуҷуд овардаанд, омӯзанд.

Чунон ки амалия нишон медиҳад, дар он ҷое, ки инро фаромӯш ва диққатро суст мекунанд, проблемаҳои муносибатҳои байни миллатҳо ба миён меоянд. Ин на фақат ба ноҳияҳои маълуми мамлакат дахл дорад. Рӯҳияи носолим дар республикаи мо низ зоҳир мешавад. Як қисми зиёиёнро вазъияти бад шудаистодаи забони тоҷикӣ, паст шудани вазифаи ҷамъиятӣ ва обрӯю эътибори он ҳаққонӣ ба ташвиш мео-

варад. Проблемаҳои ғуншудаи муносибатҳои байни миллатҳо ҳалли таъхирнопазирро тақозо доранд. Аммо онҳоро танҳо дар доираи процесси демократӣ ва қонуният дар асоси принципҳои ҳурмату эҳтиром, баробарӣ ва бародарӣ ҳал карда, ба муттаҳидии интернационалии халқҳои советӣ заррае ҳам зарар расондан лозим нест.

Иҷрои Программаи комплексии тарбияи интернационалӣ ва атеистии аҳолии республикаро маҳз аз ҳамин мавқеъ ба роҳ мондан лозим аст. Ҳоло барои ҳалли ба ном «проблема»-и Бухоро ва Самарқанд тадбирҳо ба амал баровагда мешаванд. Қайд кардан кофист, ки дар доираи аҳду паймони ҳамдигарӣ дар Ўзбекистон ва Тоҷикистон процесси фаъоли тозашавӣ аз ҳамаи он чизҳое, ки ба муносибатҳои неки ҳамсоягии халқҳои мо зарар мерасонанд, ба амал меоянд. Масалан, дар РСС Ўзбекистон ба таври илова садҳо синфҳо ва гурўҳҳои студентон ташкил карда шудаанд, ки дар онҳо таълим ба забони тоҷикӣ аст. Ба забони тоҷикӣ 9 саҳифаи газетаи районӣ нашр мешавад, ансамбли «Бухоро» кор мекунад. Дар Самарқанд намоиши барномаҳои телевизиони тоҷик ташкил ёфт. Сокинони Бухоро низ имконият доранд, ки ин барномаҳоро тамошо кунанд. Дар республикаи мо ҳам ин гуна тадбирҳо ба амал бароварда мешаванд.

Мо ба ҳалли проблемаҳо аз кадом мавқеъ муносибат кунем, ҳамеша одам, симои сиёсӣ ва зеҳнии ў, қобилияти эҷодкорӣ, мавқеъ ва фаъолии гражданини вай омили асосӣ мебошад. Ба ин маънӣ Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ зарурати таъмини эътимодноки идеологии бозсозиро таъкид намуд.

Ба ин кор ҳамаи қувваҳои илмӣ ва зеҳнии республикаро бояд ҷалб намуд, то ки айёми гузаштаю имрўза амиқ дарку мулоҳиза карда, дар асоси сабақу донишҳои воқеии ҳосилгардида фардои мо буньёд карда шавад. Шуури таърихиро ислоҳ намуда, проблемаҳои навсозии ҷамъиятро дар асоси истифодаи неруи социализм, ки дар худи табиати он ниҳон аст, амиқу эҷодкорона тадқиқ кардан лозим аст. Дар айни ҳол аз тасаввуроти ташаккульёфтаи оиди социализм, ки ба он давраҳои муайян ва махсусан шароити давраи шахспарастӣ нақши худро гузоштаанд, бояд халос шуд. Аз тасаввуроти кўҳнаи оиди тарзу усулҳои сохтмони социализм, аз ҳамаи он чӣ, ки социализмро таҳриф мекард ва қобилияти эҷодии халқро барбод медод, раҳо ёфтан зарур аст.

Аммо илми ҷамъиятшиносӣ дар республика то ҳол аслан дар ҳолати карахтӣ мебошад. Асарҳои баъзе олимони шўъбаи илмҳои ҷамъиятшиносии АИ РСС Тоҷикистон, кафедраҳои фанҳои гуманитарии донишкадаҳои олӣ, Институти таърихи партия асосан ба давраҳои гузашта бахшида шудаанд, дар онҳо процессҳои диалектикии ташаккули ҷамъияти нав ба назар гирифта нашудаанд, масъалаҳои таносуби ҷиҳатҳои синфӣ ва умумиинсонӣ, миллӣ ва интернационалӣ, миллӣ ва динӣ ба таври схоластикӣ шарҳ дода мешаванд.

Ҳолю, ки ҷамъияти мо гузариши революциониро ба ҳолати сифатан нав ба амал мебарорад, роли таълиму тарбия хеле меафзояд. Мустаҳкам намудани ҳайати кадрҳои педагогӣ, базаи моддии маорифи халқ, хеле беҳтар намудани мазмуни процесси таълиму тарбия тақозо карда мешавад. Чанде пеш Совети Вазирони РСС Тоҷикистон программаи ташаккул ва инкишоф додани системаи таълими муттасилро дар республика барои давраи то соли 2005 тасдиқ кард. Ба комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ зарур аст, ки рафти иҷрои онро зери назорати қатъӣ гиранд. Зероояндаи Тоҷикистон аз бисьёр ҷиҳат ба татбиқи ҳамин программа вобаста аст.

Дар таъмини идеологии бозсозӣ роли воситаҳои ахбори оммавӣ калон аст. Онҳо барои вусъат додан ва сафарбар кардани қуввaю ғайрати эҷодии омма бисьёр корҳоро ба ҷо меоваранд. Аммо коллектив-

ҳои редакцияҳо гоҳо барои нишон додани тамоми мураккабии процессҳое, ки дар республикаи мо ба амал меоянд, маҳорати худро пурра зоҳир намекунанд. Дар рӯзномаю маҷаллаҳо баъзан нуқсонҳо роҳ меёбанд, онҳо аз ҳангомаҳо худдорӣ карда наметавонанд, ба воқеаҳо баҳои рӯякӣ медиҳанд, ба унсурони гурӯҳбозӣ роҳ медиҳанд. Хонанда мехоҳад, ки дар саҳифаҳои матбуот дар бораи таҷрибаи бозсозӣ дар коллективҳои меҳнатӣ, шаҳру районҳо ва вилоятҳои Тоҷикистон бештар материал хонад. Дараҷаи идеявии хабару мақолаҳои матбуоти райониро баланд бардоштан лозим аст. Онҳо ба рӯҳи дигаргуниҳои куллие, ки дар ташкилотҳои партиявӣ ва коллективҳои меҳнатӣ ба амал меоянд, ҳанӯз мувофиқ нестанд.

Дигаргунсозиҳои революционӣ ба масъалаҳои маданият, ҳаёти маънавии ҷамъият низ ногузир дахл мекунанд. Ҳақиқати кӯҳан ин аст, ки сарвати нави маданӣ танҳо дар заминаи мустаҳкам ба вуҷуд меояд. Ҳоло мо бояд сарватҳои маънавии ба вуҷуд овардаи ниёгонамонро истифода карда ва инкишоф дода, сарвати навро ҷасурона ва пурғайратона афзун гардонем. Ба таври дигар гӯем, гузориши ленинии вазифаи омӯхтани маданияти бавуҷудовардаи тамоми тараққиёти башарият ва бой гардондани донишҳо имрӯз ҳам аҳамияти худро гум накардааст. Дар навбати аввал мо бояд аз тарзу усулҳои маъмурию фармонфармоии роҳбарӣ ба ҳаёти маънавии республика халос шавем. Одоби муомила, хайрхоҳӣ, ҳурмату эҳтиром, эътирофи ҳуқуқи ҳар кас барои доштани ақидаи худ, ҳамчунин таҳлили софдилонаю салоҳиятнок ва ошкорои хатоҳо принципҳои асосии фаъолияти соҳаи маданият мебошанд.

Партия ва халқ барои бозсозӣ ва сифатан дигаргун сохтани тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъият ба кори ҳақиқатан бузурге шурӯъ карданд. Мақсадҳо аниқанд. Ин мақсадҳо барқарор кардани симои ленинии социализм, халос шудан аз ҳар гуна таҳрифу иллатҳо, озод намудани ҳамаи қувваҳои эҷодӣ, пурмазмуну шавқангез ва саодатманд гардондани ҳаёти одами советӣ, аз хавфи несту нобудсозии ядроӣ комилан эмин доштани он мебошанд.

Тамоюли асосӣ ва муҳими ҳаёти сиёсии ҷамъият ин аст, ки меҳнаткашон идеяҳои навоваронаи партия, талаби онро барои аз ҳеҷ гуна душвориҳо наҳаросида собитқадамона ва ба таври революционӣ пеш бурдани бозсозӣ ҳаматарафа дастгирӣ мекунанд. Бозсозӣ вазифаи ватандӯстонаи ҳар як гражданин мебошад. Дар назди мо вазифаҳои азиме истодаанд. Аммо ин вазифаҳо ҳар қадар мураккаб буда, ҷидду ҷаҳди зиёдеро тақозо намоянд ҳам, онҳо иҷро хоҳанд гардид. Кафолати ин роли роҳбаронаи партияи ленинӣ, қувваю ғайрати эҷодии халқи советӣ ва садоқати бепоёни мо ба ленинизм мебошад.

**А. ТУРСУНОВ,**
**доктори илми фалсафа**

# МАСЪАЛАИ МИЛЛӢ ВА ЗИЁИЁНИ МИЛЛӢ

ҲАР ЯКИ МО аз ҳамаи он тағьироти мусбие, ки дар тӯли солҳои Ҳокимияти Советӣ ба вуқӯъ пайвастанд, хеле хуб бохабарем: тағьироте, ки медонем, ҳақиқатан ҳам боиси ифтихори умумимиллӣ мебошанд. Ва он касоне, ки майл доранд таърихи ҳафтодсолаи сохтмони миллию давлатии СССР-ро чун як силсилаи пайдарҳами хато ва таҳрифоти сиёсӣ дар қалам оранд, яқинан иштибоҳ мекунанд. Зимнан, мо дигар ҷиҳати корро низ равшан мебинем: роҳи таърихии тайкардаи мо бағоят ноҳамвор буд, бо ин роҳ бо суръати тез ҳаракат кардан аз талафоти бузурги ҷӣ моддӣ ва ҷӣ маънавӣ орӣ набуд.

Бо иборaи дигар гӯем, амалияи иҷтимоии таърихан суратгирифта, бахусус амалияи муносибатҳои миллӣ ва байнимиллӣ, аз сабаби таъсири якҷояи як қатор омилҳои объективӣ ва субъективӣ ба савияи маънавии фикру андешаҳо ва хулосаҳои назарии ленинӣ, ки ба роҳу тариқи сохтмони давлати сермиллати навъи советӣ иртибот доранд, нарасид.

## I.

Барои революционерони марксистимашраби рус интернационализм як қазияи муҷарради назарӣ ё шиори сиёсии муваққатӣ не, балки маромномаи таърихан муайян ва амалан мақсадноке буд. Ин маромнома дар натиҷаи набарди пайгирона бо ҳама навъҳои миллатгарой — аз шовинизми азаматталабонаи доираҳои ҳоким ва партияҳои октябрии рост сар карда, то миллатчигии каму беш рӯпӯши партияҳои буржуазӣ ва майдабуржуазӣ ташаккул ёфт. Маромномаи мазкур, бар хилофи ҳама гуна маромномаҳои буржуазии демократӣ, бо талаб кардани баробарҳуқуқии расмии миллатҳо маҳдуд намегардид. Марксистони рус бо эътирофи фақат баробарҳуқуқии комил ва ҳатмии тамоми миллатҳо интифо наварзида, баробарҳуқуқии онҳоро аз ҷиҳати сохтмони давлатӣ, яъне ҳуқуқи миллатҳоро барои худмуайянкунӣ ба маънии комили сиёсии ин истилоҳ дифо мекарданд.

В. И. Ленин зарурати таъсиси иттифоқи баробарҳуқуқи миллатҳоро дар ҳудуди як воҳиди давлатӣ мустанад сохта, таъкид мекард, ки он бояд «ба боварии басо комил, ба равшан фаҳмидани ягонагии бародаро-

на, ба розигии тамоман ихтиёрӣ асос ёфта бошад» (В. И. Ленин, Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 30, саҳ. 311). Зимнан В. И. Ленин ёдовар мешуд, ки «ин гуна иттифоқро яку якбора ба амал овардан мумкин нест; барои ба вай расидан бо камоли пурсабрӣ ва эҳтиёткорӣ амал кардан лозим аст, то ки кор вайрон нашавад, то ки нобоварӣ ба миён наояд, то ки нобоварӣ... нест карда шавад» (Дар ҳамон ҷо).

В. И. Ленин ба хубӣ мефаҳмид, ки иллати ин нобоварӣ **шароити сангини** ҳаёти кишварҳои миллӣ дар замони тоинқилобӣ мебошад; заминаи ғизоии он **ноадлии миллист**, ки қабл аз ҳама дар **нобаробарии воқеӣ** зоҳир мегардад. Сабаби ин нобоварӣ, тавре ки дар съездҳои X ва XII РКП(б) нишон дода шуда буд, на танҳо дар таърихи халқҳои кишварҳои миллӣ, балки, бахусус дар сиёсати ҳукумати мустабида ва буржуазияи рус низ ниҳон буд, ки онҳо кӯшиш доштанд ин кишварҳоро ба манбаъҳои ашёи хом мубаддал намуда, онҳоро мавриди истисмори минтақаҳои марказии аз ҷиҳати саноатӣ мутараққӣ қарор диҳанд. Аз нигоҳи иҷтимоию сиёсӣ ва маънавӣ ин сиёсат ба он нигаронда шуда буд, ки дар байни халқҳои кишварҳои миллӣ ҷанини ҳама гуна давлатдорӣ маҳв, маданияти онҳо хароб, доираи истифодаи забонашон маҳдуд сохта шуда, онон дар ҳолати ҷаҳолат нигоҳ дошта шаванд ва муҳимтар аз ҳама—ҳатталимкон русонида шаванд (ниг. КПСС дар резолюцияҳо... ҷ. 2, саҳ. 252—253).

Бад-ин ҷиҳат, аз як сӯ, ақибмондагии иҷтимоию иқтисодӣ ва маданийи ин халқҳо ва умуман минтақаҳои сукунати онҳо, ва, аз дигар сӯ, аз ҷиҳати сиёсӣ тезу тунд шудани ҳиссиёти миллии табақаҳои пешқадам, демократиандеш, ба хусус зиёён, ҳарчанд, ки миқдорашон каму ҷаҳонбиниашон маҳдуд буд.

Дар чунин шароити таърихӣ муваффақ гардидан ба боварӣ — дар оянда на фақат дар Россия, балки дар Аврупо ва Осиё низ ва минбаъд ин бовариро то ба ташаббусу ибтикор, яъне то омодагӣ ба мубориза бахри кори умумӣ расонидан — танҳо бо як роҳ имконпазир буд: масъалаи миллиро бо роҳи демократитарин ҳал кардан, ки ба он ҳанӯз дар замони тореволюционӣ В. И. Ленин ҳам даъват менамуд. Принципҳои демократизми комили ӯ дар ҳаллу фасли масъалаи миллӣ аз инҳо иборатанд: «Барои ҳеҷ як миллат, барои ҳеҷ як забон набояд ягон имтиёзе бошад! Нисбат ба миллатҳои майда заррае ҳам фишороварӣ, заррае ҳам беадолатӣ набояд бошад» (В. И. Ленин, Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 19, саҳ. 77). Бо исрори В. И. Ленин маҳз ҳамин принципҳо ба асоси сиёсии Иттифоқи республикаҳои советӣ, ки нав бунёд гардида буд, гузошта шуд.

Вале баъд аз сари Ленин, вақте назарияи сталинии сохтмони социализм дастболо шуд, вақте ихтилофи байни гуфтори сиёсӣ ва кирдори конкретӣ меъёри ҳаёт гардид, дар сиёсати давлатӣ нисбат ба собиқ кишварҳои миллӣ бархе унсурҳои сиёсати миллии ҳукумати мустабидаи рус аз нав зинда шуданд.

Маъмуриятгарой ва шитобкорӣ ду наҳанги чун дугоникҳои сиамӣ ҳамтан буданд, ки фаъолияти бюрократияи идоравии навташкили партиявӣ ва советии навъи сталинӣ бар онҳо такья мекард. Илова бар ин, бюрократияи мазкур ба дигаргунсозии сиёсии кишварҳои миллӣ яку якбора шурӯъ намуда, дар бораи шаклу усулҳои ба вазъи таърихии бавуҷудомада мувофиқи ҳаллу фасли масъалаи миллӣ ҳоло он сӯ истад, роҷеъ ба ҳолати ҳақиқии ин масъала дар маҳалҳо тасаввури чандон равшан надошт. Агар ба болои ин ба эҳтиёҷоти хос ва талаботи халқҳое, ки дар зинаҳои хеле нобаробари тараққии иҷтимоию иқтисодӣ ва маданӣ қарор доштанд, мутакаббирона ва таҳқиромезона муносибат кардани онро зам кунем, ҳадду ҳудуди хатоҳо ва таҳрифи меъёрҳои социалистии ленинӣ ва маромҳои сохтмони миллиро ба худ тасаввур кардан мумкин аст.

Гуфтаҳои болоро таърихи шитобкорона гузаронда шудани тақсимо-

ти ҳудудҳои миллии Осиёи Миёна собит месозад. Ин тақсимот дар шароите ба амал бароварда шуд, ки худогоҳии миллии аксар халқҳои ин ноҳия ба қадри кофӣ бедор нашуда буд ва муҳимтараш ин ки принципҳои худи тақсимот қариб тамоман аз ҷиҳати илмӣ таҳқиқ карда нашуда буданд. Аниқтараш, хулосаю тавсияҳои илм, хусусан хулоса ва тавсияҳои илми шарқшиносии академии рус тамоман ба ҳисоб гирифта нашуданд.

Аз таърихи сиёсӣ ва этникии Осиёи Миёна комилан бехабар будани Комиссариати халқии миллатҳоро, ки ба он И. В. Сталин сардорӣ менамуд, шовинистони навбаромади таҳҷой, ки маромномаи интернационалистии ленинии худмуайянкунии сиёсии ҳамаи халқҳоро бо идеяи пантуркистии барпо намудани «Турони бузург» иваз карданӣ шуданд, чолокона истифода бурданд. Ва бояд руирост гуфт, ки дар ин кор ба онҳо комронӣ даст дод: Комиссияи марказӣ оид ба тақсимоти ҳудудҳои миллии Осиёи Миёна дар тавсияҳояш ба хатоҳои дағалтарин роҳ дод. Аз ин хатоҳо дере нагузашта пай бурданд (ба ақидаи Раиси Бюрои Осиёимиёнагии КМ РКП(б) И. А. Зелинский истинод карда метавонам, ки ӯ иқрор карда буд: тақсимот «хомакӣ, дағалона» гузаронда шуд), вале минбаъд ин хатоҳо на фақат ислоҳ нашуданд, балки дар ҷараёни таҳқиру таъқиби сиёсии кадрҳои миллӣ, хусусан он кадрҳон партиявӣ ва советие, ки сиришташон ҳақиқатан интернационалистӣ буду кӯшиш доштанд агар хатоҳои содиршударо ислоҳ карда натавонанд ҳам, ҳеҷ набошад оқибатҳои маданӣ ва психологии онҳоро бартараф намоянд, афзун шуданд.

Алғараз, таъсири манфии худсарии сиёсӣ дар таърихи сохтмони миллӣ дар СССР ба қадри кофӣ равшан ифода ёфтааст, вале на ҳамаи оқибатҳои фоҷианоки ин омили субъективӣ ҳанӯз ошкор ва дарк карда шуданд. Бигузор аз он чизе ки дар поён мегӯем, хотири дигар халқҳо озор набинад, чун наметавонем нагӯем, ки аз нуфузи ин омил беш аз ҳама республикаҳои Осиёи Миёна осеб диданд, зеро онҳо назар ба ноҳияҳои бештар мутараққии мамлакат аз ҷиҳати шароити таърихӣ ва имкониятҳои худ хеле тафовут доштанд.

Дар бахши маданият сиёсати миллии сталинӣ ба он нигаронда шуда буд, ки ҳамагонро яклахту яксон созад. Аммо боз ҳам маҳз дар Осиёи Миёна, инчунин дар Қазоқистон ин сиёсат дар шакли зишттарин ба амал бароварда шуд. Иваз шудани алифбои ба ҷисму ҷони маданияти ҳазорсола воридшуда (бо баҳонаи ҳарчи зудтар маҳв намудани бесаводии «саросари» мардуми таҳҷой), ба аҳолӣ аз рӯи намунаи дар РСФСР ҷоришудаи ҳуҷҷатнависӣ додани паспорт (навишти фамилияҳо бо пасованди «ов-ова» ва навишти номи падар бо пасованди «ич-евна»), экстремизми атеистӣ, ки бо несту нобуд сохтани (оташзании!) асримиёнавори ёдгориҳои хаттӣ, ки дар замонҳои бештар шадиду сахти Чингизхон, Темур ва хонҳои манғит низ боқӣ монда буданду вале дар «Қарни тиллоии» навини таърих «зараровар» эълон гардиданд, зуҳур ёфт; дар кишвар ҷо додани халқиятҳои бегуноҳ табъидшуда, инчунин ба «водиҳои шукуфон» муҳоҷир кардани як бахш мардуми таҳҷоии сокини кӯҳдоманҳои «бепешомад» (зимнан, иқдоми охирин боиси фавти бисёр муҳоҷирон гардид, зеро обу ҳавои ҷойҳои нави зист барояшон мусоид набуд). Бар болои ин бадбахтии муштаракамон мавҷи ҷазоҳои сиёсӣ, ки тамоми мамлакатро фаро гирифта, қисми бештари зиёёни равшанфикри миллатҳои аз хоби ғафлат бедоршавандаро ҷисман маҳв ва гирифтори мунфаридии иҷтимоӣ сохт, инчунин бисьёр дигар вайронкориҳои дағалонаро дар бахши риояи ҳаққу ҳуқуқҳои инсон ва ҳуқуқҳои халқҳо, ки дар ҳуҷҷату санад ва конвенцияҳои байналмилалӣ сабт гардидаанд, рух доданд, яъне ҳамаи зуҳуроти даҳшатноки сталинигариро дар амалияи сохтмони миллӣ дар ноҳияи Осиёи Миёна бояд илова кард, ки аз як номбар шудани онҳо мӯи сари кас дарафшосо рост меистад. Он захмҳои амиқеро, ки дар тӯли даҳсолаҳои пешин ба аъзои бадани зиндаи

маданиятҳои миллӣ зада шуда буданд, албатта, дар давраи нарм шудани ҳавои сиёсӣ, ки пас аз съезди XX ба муддати кӯтоҳ фаро расид, муолиҷа кардан амри муҳол буд. Ва вақте дар солҳои рукуд ҳама чиз ба шеваи кӯҳани худ бармегашт, ин захмҳои руҳии муолиҷаиаёфта дар муҳити фосидкунандаи хомӯшии сиёсӣ ва беҳолии иҷтимоии афзоянда тамоми бунияи миллиро, ки дар ибтидои солҳои 80-ум аз беэътиқодӣ ном маразн навпайдо азоб мекашид, заҳрогин карданд...

## 2.

Ҳамаи онҳое, ки ба ватани умумииттифоқӣ ҳақиқатан дилсӯз ҳастанд, аз озодии интиқодии сухани чопии аз банд раҳоёбанда, ки ба солим гардондани муҳити сиёсӣ ва маънавӣ дар мамлакат мусоидат менамояд, шодию хурсандӣ накарда наметавонанд. Тири интиқод аллакай як қатор қаҳрамонҳои сохта — зодагони сеҳромези механизми мураттабу муназзами кимьёи иҷтимоиро бехато ва дақиқ зада аз по афканд: аз академики бардурӯғ Лысенко сар карда, то хони навбаромади полпотмояи Одилов. Лекин чизи дигарро ҳам мушоҳида мекунем: аксаран аз паси шахсиятҳои ҷудогона, рафтору кирдор ё воқеаҳои ҷудогона падидаи хоси иҷтимоиеро пай бурда наметавонанд, ки он ҳам аз ҷиҳати генетикӣ ва ҳам аз ҷиҳати функционалӣ бояд фақат дар қаринаи умумииттифоқӣ таснифу таъбир ёбанд. Дар натиҷа миқьёс ва аҳамияти ҳақиқии падидаи баррасишаванда ба қадри кофӣ арзьёбӣ намешавад, ки ин дар навбати худ ҳушьёрии худшиносии ҷамъиятии ташаккульёбандаро салб месозад.

Хусусан аз кори ҳамон ҳамкасбонам таассуф мехӯрам, ки дар авҷи худнамоии публицистӣ маҳакҳои маъмули ҷиддияти илмиро ба инобат намегиранд. Якеҳо ин ё он падидаро маҳдуд сохта (аз ҷумла, хоси махсуси минтақае дониста), ва ҳатто ба онҳо хусусияти марбути миллӣ бахшида (гарчанде ки он аксаран зуҳуроти ҷузъии қонуниятҳои умумӣ ва муназзам аст — қонунҳое, ки ҳанӯз ошкор ва тадқиқ нашудаанд), уфуқи таҳлили интиқодиро хоҳ ё нохоҳ маҳдуд месозанд. Дигарон, баръакс, мекӯшанд норасоии маълумоти иҷтимоии зарурро бо имтидодҳои назариявии ҷасурона иваз намоянд. Аммо устухонбандии мантиқии ин имтидодҳо ба заминаи сусти мисолҳои ҷузъие такья дорад, ки он аз қаъри хурофоти дерини этникию маданӣ ғизо мегирад.

Бо овардани як мисол иктифо мекунам, ки он, ба ақидаам, ба фикру зикри кунунии қисми ба тариқи гражданӣ андешакунандаи зиёиён хос аст. Доктори илмҳои фалсафа М. Капустин дар маҷаллаи «Октябрь» (№№ 4—5, 1988) мақолаи ба як ҳисоб мароқовар ва диққатангезе чоп кард, ки он масъалаҳои тезу тунди тараққиёти иҷтимоӣ ва маданни мамлакатро фаро мегирад. Ман ба рӯҳияи интиқодии мақола тарафдорам, вале баробари ин бояд ҳаминро низ бигӯям, ки як қатор фикрҳои ӯ дар ҷодаи сиёсат ва иқтисодиёт ва асосиаш — хулосаҳои аз ин ақидаҳо бардоштааш, боадабона гӯем, ба санҷиши дақиқи илмӣ тоб оварда наметавонанд. Ман ҳам мисли М. Капустин, чунин мешуморам, ки имтиёзоту мазияте, ки як вақтҳо ба халқҳои кишварҳои миллӣ дода шудаанду (бахусус дар бахши маълумот) то ҳанӯз қисман боқӣ мондаанд, гарчанде тадбирҳои таърихан дуруст бошанд ҳам[1], имрӯз кӯҳна шудаанд.

Ҳоло ин тадбирҳо танҳо боиси лабханди гузашткоронаи якеҳо ва таҳайюри амиқи дигарҳо мегарданд (Илова бар ин шитобкорӣ дар тайёр кардани «кадрҳои миллӣ», хусусан дар соҳаи илм ва маданият, бо хасоран калони ҳам моддӣ ва ҳам маънавиҷ чи республикаҳои марбута ва

1. Бо гуфтаҳои зерини В. И. Ленин муқоиса кунед: «...Интернационализми миллати зулмдида ё ба ном «бузург»... бояд на фақат аз риоя кардани баробарии расмии миллатҳо, балки аз чунин нобаробарие ҳам иборат бошад, ки аз ҳисоби миллати зулмкунанда, миллати калон нобаробарии аслан дар ҳаёт баамалоянда бартараф карда шавад. Ҳар касе ки инро нафаҳмидааст, вай муносибати ҳақиқатан пролетариро ба масъалаи миллӣ нафаҳмидааст...» (В. И. Ленин, Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 36, саҳ. 627).

чи умуман мамлакат анчомид). Аммо вакте муаллифи мақола аз ин чо пули мантиқӣ бо падидаҳои дигар (ағлабан ба падидаҳои манфӣ) барқарор мекунад, ҳадду ҳудуди илм ҳамоно берун мебарояд, зеро дар илм силсилаи маънидоди детерминӣ бар асоси мустаҳкамтари амалӣ ва назарӣ қарор мегирад. Ба қавли Қапустин гӯё маҳз «Ҳуқуқи убури имтиёзноки таърихӣ», ки як вақтҳо «ба халқҳои собиқ сахт ақибмонда» дода шуда буд, «иллати асосии ҳар гуна зуҳуроти миллатгароӣ» будаст!

Ана дигар мисоли ачиб: «Магар ҳайратангез нест, ки аз рӯи шумораи ашхоси дорои маълумоти олӣ ба ҳар сари аҳолӣ русҳо ҳатто дар байни халқҳои РСФСР дар шаҳр дар чои 16-ум ва дар деҳа дар чои 19-ум буда, аз бурятҳо, ёқутҳои ба наздикӣ бе расмулхат якуним баробар камтар аст!...» Агар ин маълумот аниқ бошад, ман бонги хатари М. Қапустинро пурра ҳамовозам. Лекин ба чумлаи зерини муаллифи сатрҳои иқтибосшаванда, ки ӯ онро бо чумлаи пешин мантиқан баста нигоштааст, таваччӯҳ фармоед: «Чои тааччуб нест, ки илми мо ин қадар ғамангезона паст рафтааст!»

Илми мо ҳаргиз на аз сабаби дар он костани миқдори намояндагони «миллатҳои дорои тачрибаи калони кор дар соҳаҳои мураккабтарини илм ва иқтисодиёт», тавре ки М. Қапустин ба ким кадом маълумоти статистӣ истинод карда мепиндорад, балки аз он иллат таназзул ёфтааст, ки дар чомиаи мо илм мақоми муносиб надорад. Илмҳои чамъиятшиносӣ то ин вақт ва ҳоло ҳам асосан хидматгори идеология ва сиёсатанд. Сарнавишти фочиаомези намояндагони коромади ин илмҳо, ки бо чунин нақши таҳқирбори ичтимоӣ муросо накарданд, ба фикрам, ба шарҳи фалсафӣ эҳтиёч надорад.

Баъд М. Қапустин тамасхурона менависад: «Инчунин хотирнишон мекунем, ки РСФСР ягона республикаест, ки Академияи илмҳо надорад. Тахмин меравад, ки ба русҳо ва русзабонҳо академия дигар лозим нест». Вале ман бо назардошти асли ҳол тамоман акси инро мегӯям: АИ СССР усулан маҳз АИ РСФСР мебошад! Олимони дигар чумҳуриҳои иттифоқӣ ва худмухтор, ба хусус аз он чумҳуриҳое, ки ба онҳо имтиёзоти таҳсилотӣ дода мешаванд, аз имкониятҳои ба сафҳои он дохил шудан амалан маҳруманд — ба истиснои, албатта, президентҳои академияҳои илмҳои маҳалҳо, ки онон ба он чо аз рӯи вазифаашон «интихоб мегарданд». Дар ин чо овардани маълумоти интихоботи охирин, ки дар тамоми таърихи Академияи «Умумииттифоқӣ» интихоботи миқьёсан калонтарин ва демократитарин ба ҳисоб мераванд, кифоя аст: бештар аз 83 фоизи шумораи умумии аъзоёни нав интихобгардидаро русҳо ташкил медиҳанд! Ман хизматҳои онҳоро паст намезанам, хоҳишмандам маро дуруст фаҳманд. Вале охир сухан дар бораи он меравад, ки дар атрофи ин масъала дар хусуси «бурятҳо», «ёқутҳо» бисьёр гапҳоро ҳамроҳ кардан мумкин аст. Вале усулан ман бо ақидаи ҳамкори москвагиам розӣ ҳастам: пешниҳод дорам барои РСФСР Академияи мустақил таъсис шавад (эҳтимол, ин корро дар доираи ҳалли дигар масъалаи умумитар тачдиди назар кардани мақоми РСФСР дар сохти сиёсии СССР бо назардошти ба вай додани бе истисно ҳамаи сифатҳои мушаххаси ба чумҳурии иттифоқии баробарҳуқуқ марбут ба амал баровардан лозим аст), ва АИ СССР ба ҳақиқатан «Академияи човидҳо»-и умумииттифоқӣ табдил дода шуда, зимнан «моҳона»-и бемӯҳлати академӣ лағву фасх карда шавад, то ки ба ҳайати он на ашхоси мансабдори асомӣ ва ҳар гуна корчалонҳои илмфурӯш, балки ҳақиқатан Олимони бузург, Фидоиёни воқеии илм, ки шоистаи эътирофи умумичаҳонӣ гардидаанд ва ба ҳавасмандониҳои махсуси пулӣ эҳтиёч надоранд, интихоб шаванд.

Барои тӯл кашидани мубоҳиса узр мехоҳам, вале дар хотима аз мақолаи М. Қапустин боз як иқтибоси хос наоварда наметавонам: «Ниҳоят, нузули вазни қиёсии миллатҳое, ки аз ҳайси тачрибаи беҳтарини (!) ҳалли масъалаҳои ҳарбию стратегӣ мумтозанд, касро ба ташвиш наандохта наметавонад. Тасодуфӣ нест, ки пешгӯяндагони низомии ШМА

даст соида, бо умеди он нишастаанд, ки аз соли 2000-ум сар карда ҳайати Армияи Советӣ нисфан мусулмонӣ мешавад»! М. Қапустин, инчунин доктори илмҳо И. Беляевро (ӯ пештар дар саҳифаҳои рӯзномаи «Литературная газета» ҳамин гуна изтиробро дар шакли боз ҳам бештар ваҳмовари сиёсӣ баён карда буд), ки ба устураи навбаромади советишиносӣ роҷеъ ба «таҳдиди ислом ба славянҳо» ниҳоят диққати ҷиддӣ додаанд, меҳоҳам тасаллӣ диҳам: ҳатто дар миёнаи соли 2000 ҳайати офицерии Лашкари Советӣ нисфӣ мусулмонӣ намешавад! Агар сухан аз хусуси ҳайати қатории мусулмони Лашкари Советӣ равад, ки баъзеҳоро ба тарсу ваҳм меоварад, пас бигузор ба М. Қапустин маълум гардад, ки ҳайати қатории лашкар салоҳияти ҳал кардани масъалаҳои ҳарбию стратегиро надорад! Бар изофа, муаллифони ин қабил даъвоҳои беасос ва иғвоангез фаромӯш мекунанд ба истилоҳ мусулмонон низ граждонинҳои комилҳуқуқи СССР ҳастанд!

Гуфтаҳои боло фақат изҳори ҳаяҷону эҳсосот нестанд. Барои бисьёр фарзандони меҳнаткашони Осиёи Миёна мактабҳои ҳарбӣ усулан дастнорасанд — саломатии онҳо ё аз ҷиҳати генетикӣ нуқсу иллат дорад ё зараpу осеби экологӣ дидааст, ва ҳатто аз сабаби норасоии пай дар ҳами сафедаи хӯрок онҳо ҷисман ба қадри кофӣ рушд наёфтаанд. Илова бар ин, ба фарзандони солими меҳнаткашони Осиёи Миёна ҳам кам муяссар мешавад, ки аз имтиёзҳое, ки аз онҳо Қапустин миннат мекунад, истифода кунанд. Онҳо лоақал маълумоти миёнаи маъмулӣ гиранд басандааст! Онҳо охир аз овони хурдсолӣ баробари волидайнашон дар саҳроҳои колхозу совхозҳо (ҳоло бошад дар саҳроҳои иҷора низ) меҳнат мекунанд, зимнан, айнан ҳангоме ки кӯдакони дигар минтақаҳо дар мактабҳо мехонанд, дар Қасрҳои кашшофон ё майдончаҳои тарбияи ҷисмонӣ машғули машқу тамринанд[1].

Ба ин муносибат ба баъзе ҷиҳатҳои манфии шароити меҳнат ва зисту зиндагонии халқҳои Осиёи Миёна — онҳое, ки ба гуфтаи М. Қапустин, «бо сиёсати буҷетӣ ва андози имтиёзнок, бо сиёсати нархҳои харид ва ғайра» нозпарвард карда шудаанд, дахл накардан мумкин нест. Мутаассифона, М. Қапустин барин муаллифон бисьёранд. Дар як силсила мақолоти вақтҳои охир, аз ҷумла дар баромадҳои публицистии баъзе олимон, мунтазам тимсоли хаёлии нонхӯри беғами музофотиеро меофаранд, ки болои гардани борики иқтисодии дигарон нишаста, «нони бедардимиён ва қанди муфт»-ро бешармона лунҷак зада мехӯрад (шояд ба хотири он ки симои иҷтимоии худро тамоман гум накунад, ин навъи нодири гомо советикус баъзе тарафдорони аз ҳад зиёд оташини адолати иҷтимоӣ пешниҳод менамоянд, ки «ин найчаи аз Россия кашидашуда» андаке «фишурдаву тангтар карда шавад»!) Зимнан, дар матбуот басе қолабҳои аз Доқьёнус монда дар боби як гӯшаи биҳишти рӯи замин будани Осиёи Миёна беш аз пеш тарғиб мешаванд: гӯё он замине нест, ки ин рӯз қаламчаро шинонӣ, фардо мева худ аз худ рӯида мепазад! Ҳар дафъае, ки ман қаторҳои занҳою кӯдакони дар офтоб сиёҳшудаи машғули дастӣ чидани пахтаи саҳроҳои ниҳоят заҳрогини колхозу совхозҳоро бинам, дилам хун мешавад. Шубҳа нест, ин растании нозуктабиат, ки аз кишоварз меҳнати қариб тамоми сол давомьёбандаро тақозо дорад (қисми зиёди ин корро дар давраե иҷро кардан лозим аст, ки офтоби ҷанубӣ ба ғояти бераҳмӣ нурҳои оташин мепошад!), барои меҳнаткаши Осиёи Миёна чандон бозьёфте нест.

Ман роҷеъ ба сатҳ ва кайфияти зисту зиндагонии пахтакорон ва

1. Дар воқеъ, дар Латвия ба ман дар бораи вазъи шабеҳ, вале дар ҷанбаю намуди дигаре нақл кардаанд. Азбаски мактабҳои он ҷо таҳсили ёздаҳсола доранд, ҷавонони латиш дарҳол баъди гирифтани номаи камол ба хизмати сафҳои армия даъват мегарданд, ки ин барои силсилаи пайдарҳами таҳсил мамониати сунъӣ ба халқ мекунад. Охир баъди аз ин ба истилоҳ «мактаби ахлоқ» баргаштан хоҳиши давом додани таҳсил дар кам касон боқӣ мемонад. Тавре ки мебинем, барои он мардуми ҷумҳуриҳои дигар ҳам, ки бештар тайёрдидаанд ва ба мактабҳои олии Москва ва Ленинград бидуни шартҳои имтиёзнок дохил шуда метавонистанд, шароит сабук нест.

оилаҳои серфарзанди онон, ки аз меъёри миёнаи беҳбуди зиндагӣ хеле паст аст, метавонистам бисьёр чизҳоро бигӯям. Вале аз сабаби маҳдуд будани ҳаҷми мақола ман танҳо ба як ҳақиқати андӯҳовар — афзоиши шумораи муромурии кӯдакон (модарон низ) истинод менамоям, ки дар ин бора дар мактуби кушоди интишоргардидаи Раиси Идораи Хазинаи советии кӯдакон А. А. Лиханов ва вазири тандурустии СССР Е. И. Чазов ба роҳбарони ҷумҳуриҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон бо изтироби бузург сухан рафта буд. Ба ашхосе, ки ба дигар ҷанбаҳои зисту зиндагонии меҳнаткашони Осиёи Миёна, масалан, ба сатҳи тараққии инфраструктураи тиббӣ, ба хусус сатҳи бо катҳои беморӣ ва духтурҳои кӯдакон таъмин будан, инчунин ба масъалаи дараҷаи миёнаи бо хонаю ҷой таъмин будани сокини деҳа, дараҷаи бо чунин унсурҳои зарури санатория ва гигиенаи маъмул, монанди канализация ва водопровод (дар воқеъ, нисфи зиёди меҳнаткашони Осиёи Миёна обро аз обанборҳое менӯшанд, ки бештар вақт бо заҳр ва нуриҳои кимьёвӣ ифлос гардидаанд!) таъмин будани фонди манзили колхозҳо мароқ доранд, тавсия менамоям, ки ба маълумоти Комитети давлатии статистика, ки ба қарибӣ интишор гардид, муроҷиат кунанд. Умедворам, онҳо ин маълумотро бо маълумоти ба дигар минтақаҳо марбут муқоиса намуда, дарк хоҳанд кард, ки мурод аз қайду эродҳои ҳаяҷономези ман асло нишон додани худнамоӣ дар баҳс нест!

Акнун чанд сухан роҷеъ ба он ҷанбаҳои иқтисоди минтақавие, ки бо вуҷуди мусаллам буданашон таҳлил ва дарки бодиққати илмиро тақозо доранд.

Ҳоло дар бораи зарурати ба ҳам пайвастани баробарии иқтисодии воқеии халқҳои СССР ва принципи адолати иҷтимоӣ масъала ба миён гузошта мешавад. Аслан ин дуруст аст: гуногунии шароити миллию минтақавӣ набояд таъйини меъёри ягонаи меҳнат ва истеъмолро истисно намояд, то ки тасарруфи маҳсули меҳнат ҳамаҷоя дар заминаи маҳакҳои умумии баҳодиҳӣ ба меҳнат ва натиҷаҳои он сурат гирад. Вале ҳама гап дар сари он аст, ки меъёри меҳнат ва истеъмол ба вазъи ба вуҷудомада мувофиқат надорад ва ба тасаввуроти маъмулӣ оид ба адолати иҷтимоӣ қатъан мухолиф аст. Чунончи, вақтҳои охир дар бораи тафовути назаррасе миёни ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ва худмухтор аз ҷиҳати иқтисодиёт сухан ронда, ғолибан нишондиҳандаҳои даромади миллӣ, яъне нишондиҳандаҳои истеҳсол ва истеъмолро муқобила менамоянд. Ҳисобу китоби зоҳирӣ нишон медиҳад, ки таносуби ин ду нишондиҳанда ба нафъи умумииттифоқ нест. Вале касе накӯшидааст, ки ба иллатҳои ҳақиқии иқтисодии аҳволи ғайриоддии руҳдода сарфаҳм равад.

Ба ақидаи ман, берун аз тартиби ҷории нархҳо, ки рукнҳояш дар давраҳои индустрикунонӣ ҷорӣ шуданд, андешарониҳои муҷаррад дар бораи сатҳи даромади миллии ҷумҳуриҳо ва саҳми онҳо дар тараққии комплекси воҳиди хоҷагии халқ тамоман нодуруст ва ноҳақанд (бояд низ ёдовар шуд, ки ҷумҳуриҳоро, бо ифодаи истиораомези Р. Ғамзатов гӯем, ба «идораҳои калони маҳсулоттайёркунӣ» табдил додан мумкин нест). Масалан, кайҳо боз маълум аст, ки сатҳи даромади аз фурӯши «тиллои сафед» мегирифтагии ҷумҳуриҳои пахтакор ба иллати дар «бозори» давлатӣ дидаву дониста кам кардани нархи пахта ба миқдору сифати меҳнате, ки барои парвариш ва ғунучини худи ин «тилло» сарф мешавад, рост намеояд. Боз ба дигар нишондиҳандаҳои иқтисодӣ таваҷҷӯҳ кунед, ки аз вазъи ногувори муносибатҳои иқтисодии байни миллатҳо далолат мекунанд. Ҳиссаи аҳолии Осиёи Миёна дар миқдори умумии аҳолии мамлакат аз 8,2 фоиз (соли 1980) то 11,1 фоиз (дар соли 1987) зиёд шуд: афзоиши аҳолӣ дар ин давра 29 фоизи афзоиши умумииттифоқиро ташкил дод. Аммо дар айни замон ҳиссаи ҷумҳуриҳои Осиёи Миёна дар фонди умумии маблағгузорӣ на танҳо зиёд нашуд, балки, баръакс, ба андозаи 1,3 баробар кам шуд!

Боз як масъалаи зарифу нозуке ҳаст, ки он бо ташаббуси роҳбарони маҳаллӣ хусусияти мансуб ба муносибати байнимиллӣ пайдо мекунад. Сухан пиромуни дар минтақаи Осиёи Миёна афзун гардидани ҳиссаи аҳолӣ меравад, ки ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ бевосита машғул нестанд. Ин, албатта, масъалаи воқеист. Лекин, тавре ки ман тасаввур дорам, бидуни далоили кофӣ онро муҳобот мекунанд ва бо ҳамин кӯшиш доранд қолаби зишти муболиғавии «туфайлихӯрӣ»-ро тобиши нави иҷтимоӣ диҳанд. Вале таҳлили оддитарини камӣ ва кайфии вазъи бавуҷудомада нишон медиҳад, ки асли ҳол дигар аст. Аввал ин ки дар Тоҷикистон бештар аз 95 фоизи миқдори умуми ин бахши аҳолиро занон ташкил медиҳанд, ки аз онҳо на ҳамаашонро қувваи кории имконпазир ҳисобидан мумкин аст — бештар аз ду сеяки ин занҳо фарзандони аз 16 сола боло надоранд ва бештар аз 65 фоизи онон сетоӣ ва зиёдтар аз ин кӯдак тарбия менамоянд. Сонӣ ин ки аҳолии ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалбнашудаи қобили меҳнат фақат аз муфтхӯрон ё туфайлихӯрон иборат нестанд: ин қабил аҳолӣ дар хоҷагии наздиҳавлигии ёрирасонаш машғули меҳнати шахсӣ аст. Ин хоҷагиҳо бошанд, ҳиссаи бузурги ҳаҷми умумии маҳсулоти зироати республика (қариб 35 фоиз гӯшт, 50 фоиз ширу сабзавот, 60—70 фоиз меваҷот ва ғайра)-ро медиҳанд. Қисми боқимондаи аҳолии ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ машғул набуда (камтар аз 5 фоиз)-ро, албатта, бо кор таъмин кардан лозим аст, вале на ба тарике, ки дар Тоҷикистон мекунанд: на бо роҳи ба дигар минтақаҳои мамлакат гуселондани ҷавонони «бекор» бидуни ба инобат гирифтани мушкилиҳои ба муҳити ғайримиллияти худ мутобиқ шуда тавонистани онон, бе назардошти пешомади тараққии иҷтимоию иқтисодии республика дар оянда и назаррас.

Ҳамин тариқ, дар мамлакат як қатор масъалаҳои регионалӣ пеш омад, ки аз масъалаҳои умумииттифоқ аз ҷиҳати аҳамияташон мондaнӣ надоранд. Муҳимтар он аст, ки робитаи мутақобили дохилӣ ва вобастагии мутақобили ин масъалаҳо дарк карда шаванд. Ҳалли саҳеҳи ин масъалаҳо бошад, дониши пурра ва дарки ҳаматарафаи сабабҳои ба вуҷуд омадани онҳоро тақозо мекунад. Гарчанде на ҳамаи масъалаҳои мазкур хусусияти умумисистемӣ доранд, тамоми иллатҳои пайдоиш ва тезу тундшавии онҳоро ба гардани ашхоси ҷудогона ва алалхусус ба гардани халқҳои алоҳида партофтан лозим нест.

Мақолаҳои баъзе иқтисодшиносон ва файласуфҳоро мутолиа намуда, бо таассуфи бузург бароям ёддошт мекунам, ки баъзан мо ба якдигар ниҳоят хӯрдагирӣ мекунем: даҳсолаҳои чанд дар бораи дӯстии беғаразонаи халқҳо сухан рондему вале акнун ким чи хел даъвоҳоро пеш мегузорем, кори кардаамонро ба якдигар миннат мекунем. Гапҳои илман бебуния ва аз ҷиҳати маънавӣ зиёновар дар бораи «туфайлихӯрии» иқтисодӣ, ким-кадом «кӯмакпулиҳои» бознагарданда, саҳми торафт камшудаистодаи дигар халқҳо ё минтақаҳо ба «деги» умумии хоҷагии халқ ва монанди инҳо хориҷ аз қаринаи иқтисодӣ ва иҷтимоию маданӣ танҳо боиси ранҷиши ба ҳамин андоза беасос ва ҳатто сунтафоҳумҳои амиқ шуда метавонанд. Ба ин муносибат мехостам суханони бисьёр бамавриди В. И. Ленинро хотирнишон намоям: «...фактҳои ҷудогонаро не, балки тамоми маҷмӯи фактҳоеро, ки ба масъалаи санҷидашаванда оиданд, бе ягон истисно гирифтан зарур аст, зеро дар акси ҳол ногузир чунин шубҳа, шубҳаи тамоман қонунӣ пайдо мегардад, ки фактҳо худсарона интихоб карда ё чида гирифта шудаанд, ба ҷои алоқаи объективӣ ва вобастагии байниҳамдигарии умуман ҳодисаҳои таърихӣ, эҳтимол, барои ҳақ баровардани ягон кори ифлосе бошад, чопи бофтаи «субъективӣ» тақдим карда шудааст. Охир ин, назар ба он ки гумон мекунанд... тез-тез рӯй медиҳад» (В. И. Ленин, Асарҳо, нашри тоҷикӣ. ҷ. 23, саҳ. 302). Ман дар чунин ақидаам ва умедвор ҳастам, ки фикри зеринро бисьёриҳо тарафдоранд: беҳтар мебуд, ки агар ҳамаи мо, ба хусус зиёиён, таънаҳои аксаран беасос ва ранҷовари байниҳамдигарро як сӯ гузошта, ба кори

конкретии бозсозӣ машғул шавем — ҳама аз як гиребон сар бароварда, барои ба куллӣ тоза кардани ҷомиаамон, ки ба ботлоқи изофанависиҳои иқтисодӣ, ғоявӣ ва маънавӣ ғӯтавар шуда, дар натиҷа дар бобати тараққиёт аз мамлакатҳои пешқадами ҷаҳон хеле ақиб мондааст, камар бандем. То даме, ки мо бо саъю кӯшиши якҷоя ин ботлоқро нахушконем, насли оянда низ худи ҳамон саволеро хоҳад дод, ки насли мо медиҳад: «Ин кӯча чӣ лозим, агар сӯи маъбад набарад?!»

## 3.

Дар марҳалаи кунунии бозсозӣ, ки алҳол тамоми бӯъдҳо ва ҷанбаҳои зисту зиндагонӣ ва шуури социалистии моро фаро мегирад, нуфуз ва мақоми зиёиён беш аз пеш баланд мешавад. Ба ин муносибат мехостам ба яке аз ҷиҳатҳои бисьёр муҳим, вале ҳанӯз ба қадри бояду шояд даркнашавандаи фаъолияти иҷтимоию мадании зиёиён таваҷҷӯҳ намоям. Дар шароите, ки ҷомиаи мо аз ҷиҳати наздик шудан бо инсонияти боқимонда низ ба бозсозӣ мепардозад, яъне худро як ҷузъи таркибии ҷаҳони кунунӣ ҳисоб мекунад, ки ботакон ихтилофнок, вале аслан яклухт аст, зиёиёни мо дар истиқдоди сарватҳои маънавии дорои аҳамияти умум, ба хусус дар аҳлоқу одоби интернационалистӣ, бояд саҳми сазовор гузоранд. Конкреттар ҳам гуфтан мумкин аст: зиёии ҳақиқӣ баробари ҳомили ниҳоду нишонаи муайяни миллӣ будан, бояд аз маҳдудияти майдамиллӣ озод бошад.

Дар резолюцияи Конференцияи XIX партиявӣ «Дар бораи муносибатҳои байнимиллӣ» таъкид карда мешавад: «Дар рӯҳи анъанаи ленинӣ пеш аз ҳама бо миллатгароӣ ва шовинизми «худ» мубориза бурдан лозим аст, ва ин корро дар навбати аввал бояд намояндагони миллати марбута анҷом диҳанд». Ин яке аз вазифаҳои муқаддаси интернационалисти ҳақиқист, ки самти умумии фаъолияти маънавию граждании вайро таъйин месозад. Аз маҳдудияти майдамиллӣ озод будан, аз ҷумла, чунин маънӣ дорад: садои худро на танҳо дар он маврид баланд бардоштан лозим аст, ки кор ба ҳуқуқ ва манфиатҳои миллати худи ту дахл мекунад, балки дар он маврид ҳам, ки ҳуқуқ ва манфиатҳои дигарон, ба хусус ақаллиятҳои миллиро, ки дар ҳудуди як ҷумҳурии иттифоқӣ ё худмухтор бо ту паҳлӯ ба паҳлӯ зисту зиндагонӣ доранд, маҳдуд месозанд.

Вақте ман аз тариқи телевизиони марказӣ яке аз намоишҳои силсилаи барномаи «Позиция»-ро ки ба воқеаҳои Кӯҳистони Қарабоғ ва берун аз ҳудуди он бахшида шуда буд, тамошо мекардам, дар ҳайрат мондам, ки чаро дар байни зиёиёни озарӣ онҳое, ки суханронӣ доштанд (нависанда Анор, олими файласуф А. Ф. Дашдамиров, ки ағлаб дар бораи масъалаҳои миллӣ менависад, ва дигарон ҳузур доштанд), касе ёфт нашуд, ки дар пеши назари умум доругир ва куштори арманиҳоро дар Сумгаит ошкоро маҳкум созад ё лоақал дар хусуси ин рӯйдодҳои ғамангез афсӯсу таассуф изҳор намояд! Ман ҳоло дар бораи он факту далелҳои маълуме, ки дар боби ба арманиҳои қаробоғнишин дасти фишору тааддӣ дароз кардани собиқ роҳбарони Озарбойҷон чизе намегӯям. Фақат аз он дар шигифтам, ки чаро зиёиёни озарӣ, ки аз ин факту далелҳо бохабар буданд, садои эътирози худро баланд накарданд, ба ҳимояти ҳуқуқҳои поймолшудаи бародарони арманӣ барнахостанд.

Вақте ки кас бо мактубҳои эътирозии тоҷикони сокини Ӯзбекистони ҳамсоя шинос мешавад, вайро ҳамин гуна таҳайюри амиқ фаро мегирад: барои чӣ зиёиёни машҳури ӯзбек солиёни дароз, вақте дар пеши назарашон ҳаққу ҳуқуқҳои яке аз миллатҳои таҳтони республикаашонро поймол мекарданд, ба даҳонашон мӯҳри хомӯшӣ зада, худро ба нодонӣ мезаданд?!

Хуб аст, ки имрӯз дар ҷараёни ифшои рашидовигарӣ садоҳои ҷудогонаи нависандагон ва олимони ӯзбек ба ҳимояти ҳуқуқҳои поймолшудаи миллию мадании тоҷикон ва яҳудиёни тоҷикзабон ба гӯш мерасанд. Дар ин бобат махсусан органи КМ Партияи Коммунистии Ӯзбекистон — рӯзномаи «Правда Востока», ки дар сафаҳоти худ як силсила мақолаҳои усулан муҳим (М. Ваҳобов, Р. Собиров ва дигарон) чоп намуд, мавқеи устувори интернационалистиро ишғол дорад.

Албатта, ман аз он тағйироти мусбие мамнунам, ки дар муносибати тоҷику ӯзбек дар натиҷаи вохӯрии ҳайатҳои вакилони КМ Партияи Коммунистии Ӯзбекистон ва Тоҷикистон, ки бо ташаббуси КМ КПСС барпо гардид, рух медиҳанд: дар Ӯзбекистон мактабҳои пеш басташуда аз нав дарҳои худро боз мекунанд (ростӣ, ҳанӯз на ҳамаашон), нашри рӯзномаю сафаҳоти рӯзномавӣ ба забони тоҷикӣ шурӯъ шудааст (ҳанӯз на дар ҳама ҷое, ки бештарини аҳолиаш тоҷикзабон аст), дастаҳои бадеии миллӣ ва станцияҳои ретрансляционии телевизионӣ барпо карда мешаванд ва ғайра.

Аммо, манзури ман вазъи умумии муносибатҳои миллист. Бо таассуфи бузург хотирнишон кардан лозим меояд, ки таҳрифи худогоҳии миллии аксарияти зиёиёни Ӯзбекистон аз оне, ки тасаввур мешуд, амиқтар менамояд. Ҳатто имрӯз, дар чаҳорумин соли бозсозӣ, он ба ҳаракати пасрав майл дорад. Ба ин баромадҳои шифоҳӣ ва чопии ҳамкорони ӯзбеки мо дар масъалаҳое, ки ба таърих, ба хусус ба таърихи маданияти ҳарду халқҳои ҳамсоя марбутанд, бовар мебахшанд.

Ҳамин тариқ, дар мисоли муносибатҳои миллии байни арманиҳою озариҳо ва ӯзбекону тоҷикон метавон натиҷа гирифт, ки ҷо-ҷо иқдоми аз ҳад «ватандӯстона»-и як қисми зиёиёни ҷумҳуриҳои марбута ба тезу тунд шудани ин муносибатҳо мусоидат кард (ва ҳамоию мусоидат мекунад). Ман аз иқдоми олимони ҳамкасбу ҳамкорам ба шигифт меоям ва шарм медорам, ба хусус аз иқдоми онҳое, ки ба микробҳои мутацияшавандаи як касалии иҷтимоии чандон безарар набуда гирифтор шудаанд. Ман дар бораи **худситоии миллӣ** сухан меронам.

Дар вақташ В. И. Ленин ба шаклҳои нозуку зарифи миллатгароӣ ишора карда буд, ки ҳомилон ва тарғиботчиёнашон дар зери пардаи хушзоҳиртарин даъватҳо ва хушсадотарин шиорҳо ба фосидгардонии сиёсӣ ва ахлоқии шуури халқ машғуланд. Маъмултарин навъи ин хел миллатгароӣ худситоии миллист.

Ҳомилони микробҳои касалиовари ин бемории иҷтимоии зараровар, ки ағлаб дараҷоти илмӣ ва унвонҳои баланди академӣ доранд, ба мадҳу санои корномаҳои таърихии халқашон, аз ҷумла қадимтару дарозтар вонамуд сохтани решаҳои таърихию этникиашон ва сафед кардани саҳифаҳои доғдори таърихашон овораанд. Ин кӯшиш, чун қоида, аз ҷустуҷӯи пуррағбати қаҳрамонҳои закитабъи худӣ, баистилоҳ, парчамҳои умумимиллии маданӣ дар таърих (ағлабан таърихи бағоят дур ва ҳатто на ҳамеша таърихи худ) оғоз меёбад. Дар ниҳояти кор ин кӯшиш боиси ошкоро нақл ёфтани маркази вазни тамоми таҳқиқи таърихӣ мегардад: ходимони «худӣ» (ағлаб ходимони дуюм ва сеюмдараҷаи илму маданият)-ро ба мадди назар пеш мегузоранд ва мувофиқан ошкоро ё пинҳонӣ онҳоро ба «дигарон» муқобил мегузоранд. Гузашта аз ин, таърихи илм шаҳодат медиҳад, ки саъю кӯшишҳои худситоии миллӣ аксаран бо босмачигарии маънавӣ — тасарруфи ошкорои мероси маънавӣ ва адабии дигар халқҳо ва ҳатто мамолики хориҷӣ анҷом меёбад.

Ҳақиқат хашму ғазабро меангезад, мегуфтанд румиёни қадим. Хашму ғазаб бошад, модари дурӯғу тӯҳмат аст. Бинобар ин ҳақиқат, ба хусус ҳақиқати таърихӣ, аксар вақт маҷбур мешавад ба размӣ басо нобаробар шурӯъ намояд, зимнан дар шароите, ки тарзу усулҳои набард он сӯ истад, ҳатто силоҳи дифоъ ба вай аз берун таҳмил шудааст. Албатта, дар чунин вазъи ошкоро номусоид барои ҳақиқат ҳайсияти маънавии худро нигоҳ доштан душвор аст, вале ин зарур мебошад. Барои

вай чизи асосӣ то ба дараҷаи маънавии рад ва таҳрифкунандагони худ паст нарафтан аст. Аз ин ҳам муҳимтараш рисолати баланди инсондӯстонаи илму маданиятро аз назар дур накардан аст — онҳо барои муттаҳид сохтани мардум дар заминаҳои умумиинсонӣ даъват шудаанд, на барои аз ҳам ҷудо кардани онон! Ба ин муносибат ҳақиқати зеринро махсус таъкид кардан лозим аст: КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, зиёиёни тоҷик ҳангоми бо масъалаҳои тезу тунди байни миллатҳо бархӯрдан доимо ҳатталимкон таҳаммул ва назокат зоҳир менамуданд, ҳисси амиқи масъулияти маънавию сиёсиро ба роҳбарӣ гирифта, ба ҳамлаҳои саворнизомонаи ҳомиёни ашаддии «адолати» таърихӣ ба ҳақиқати таърихӣ аксуламали дарду ранҷомезе нишон надоданд.

Гуфтан мумкин нест, ки то ба қарибӣ дар ҷумҳурии мо ҳамаи аҳолии ӯзбекзабон талаботи миллию мадании худро пурра, сад фоиз қонеъ кунонда метавонист. Вале вазъҳои марбутаро, ки дар ин ҷумҳуриҳо ба вуқӯъ пайвастаанд, фарқ кардан лозим аст. Дар Ӯзбекистон маҳдуд сохтани ҳуқуқҳои миллию маданаии тоҷикон натиҷаи сиёсати бошуурона ва ҳадафманде буд, ҳол он ки дар Тоҷикистон ба ин ҳолат аксаран хатои таассуфангез, ба талаботи маънавии афзудаи ӯзбекҳои таҳҷоӣ ба қадри кофӣ таваҷҷӯҳ накардан ё хунукназарии оддии амалдороии бюрократшуда сабаб гардид (муқоисанопазир набудани миқьёсу оқибатҳои ин ду вазъи миллиро он сӯ монем). Ва агар акнун ба мо лозим омада бошад, ки ба лаҳзаҳои манфии муносибатҳои мутақобилаи ду халқи бародаронаи чанд асрҳо боз паҳлӯ ба паҳлӯ зисту зиндагикунанда дар замони советӣ таваҷҷӯҳ намоем, пас ин амри вазифаи маънавии гражданини мамлакати сермиллате аст, ки барои гуноҳҳои пешинаи иҷтимоию сиёсӣ ва ғоявиаш, аз ҷумла дар муносибатҳои миллӣ ва байнимиллӣ, ҳанӯз ҳам товон медиҳад.

Ниҳоят, моро ҳаминаш мемонад сидқан умедвор шавем, ки зиёиёни Ӯзбекистони бародар, аз ҷумла ҳамкорони ҷамъиятшиноси мо, мутобиқи рӯҳи замони бозсозӣ амал карда, гарду ғубори ғоявии рашидовчигиро (ба хусус дар методологияи пажӯҳиши таърихӣ, ки муҳити сукунати маънавии халқҳои тоҷику ӯзбекро заҳрогин кардааст ва қисман ҳанӯз ҳам заҳролуд месозад) қатъитар ва пайгиронатар бартараф хоҳанд кард.

* * *

Вақте аз минбари матбуоти партиявӣ файласуф суханронӣ мекунад, ҳароина мунтазиранд, ки ӯ дар боби умумитарин ҷиҳатҳои назарияи масъалаи миллӣ баҳс хоҳад кард. Вале нигоштаи ман масъалаҳои хеле мушаххасро дарбар гирифт. Зимнан ҳам чунин иқдом тасодуфӣ нест. Акнун, вақте нури нуфузпазири рушодгӯӣ дар бинои яклухту якранги мо на фақат шикорҳои ба таъмири фаврӣ ниёздошта, балки инчунин норасоиҳои аз чашми мардум пинҳонбудаи худи сохтмони биноро ошкор сохт, мо равшан мебинем ва амиқ ҳис мекунем, ки масъалаи миллӣ дар ҳолати ҳозирааш масъалаи **назарӣ** не, балки бештар масъалаи **амалист:** он бояд зимни сиёсати илман асоснок ва ахлоқан муваҷҷаҳ ҳаллу фасл шавад.

Зиёиёни равшанфикри мо вазифадоранд, ки ҳисси амиқи масъулияти гражданӣ ва сиёсии одамони советиро бедор ва тарбия намуда, ба ташаккул ва такомули ана ҳамин гуна сиёсати миллии дар замони мо воқеан зарур ва воқеан қабулпазир ҳамаҷиҳата мусоидат намоянд. Бояд ҳамагон амиқ дарк кунанд, ки фақат дар оилаи тифоқи халқҳои ҳақиқатан ҳам баробару бародаре, ки дар заминаи умумидемократӣ ва дар қаламрави як давлати ҳуқуқманди социалистӣ муттаҳид шудаанд, ба прогресси воқеии иҷтимоӣ, оне, ки он қадар дуру дароз ва ба душворӣ сурат мегирад, ноил шудан мумкин аст.

Ин ҳақиқати оҳанг ва аҳамияти таърихӣ доштаро ба мардумони гуногунмиллату гуногунфарҳанг талқин кардан вазифаи муқаддаси ҳамаи зиёиёни донишманд ва ҳунарманди мост.

# КОМИТЕТИ ПАРТИЯВӢ БА ДИГАРГУНӢ МУВАФФАҚ МЕШАВАД

СОВХОЗИ чорвопарварии ба номи Тӯйчӣ Эрйигитови райони Ашт аз соли 1980 сар карда муддати ҳафт сол зиёновар буд. Танҳо соли 1986 зиён бештар аз 250 ҳазор сӯмро ташкил намуд. Фермаҳои бузу гӯсфандпарварӣ супоришҳои планро ба ҷо намеоварданд. Сифати пашм, ки ин ҷо маҳсулоти асосӣ ба ҳисоб меравад, бағоят паст буд. Кори зотпарварӣ низ пеш намерафт. Танҳо вақте ки дар мамлакат насими тозаи бозсозӣ вазид, дар муҳити карахтии совхоз низ дигаргунӣ ба амал омад. Чӣ бояд кард? Хоҷагӣ то кай бо зиён муросо мекунад? Чӣ сон муваффақ шуд, ки чӯпонҳо бо камоли манфиатдорӣ, дилсӯзона кор карда, пашми аълосифат ва насли солим ба даст оранд? Ин масъалаҳо пеш аз ҳама коммунистонро музтариб месохтанд. Маҳз онҳо дар ин вазъияти пуртаҳлукаву ташвишовар инони ташаббусро ба даст дароварда, коллективи совхозро аз зери таъсири касоне раҳо карданд, ки ба пешрафти корҳо бовар намекарданду ба зуҳуроти карахтӣ тан дода буданд.

Албатта, бо даъватҳои умумӣ одамонро ба ҳаракат овардан муяссар намегардид, онҳоро дар маҷрои ислоҳоти куллии иқтисодӣ ба таҳаввулоти азим ба таври мушаххас ҳидоят кардан лозим буд. Аслан роҳи ягонаи баромадан аз вазъияти бӯҳронӣ аз ҳамин иборат гардид. Баъди гурӯҳи фаъолони партиявиро шинос кардан бо таҷрибаи хоҷагиҳое, ки пудрати коллективиро ҷорӣ кардаанд, дар комитети партиявӣ ба чунин хулоса омаданд: ин айнан ҳамон фишангест, ки барои ба пояи сифатан нав баровардани истеҳсолот ва муносибатҳои дохилиистеҳсолӣ дар совхоз мусоидат менамояд. Вале аъзоёни комитети партиявӣ баробари бо ҷӯшу хурӯш ҷорӣ кардани пудрат ҳаминро низ мефаҳмиданд, ки як худи майлу хоҳиши шахсиашон ба кори нав кам асту ба он коммунистони умуман ташкилоти партиявиро ҷалб намудан нокифоя мебошад. Ба афзалиятҳои пудрат истеҳсолотчиёнро низ бовар кунондан даркор аст. Барои фаҳмонда додани моҳияти пудрати коллективӣ ба зироаткорону чорводорон комитети партиявӣ ба ҷузъҳои истеҳсолӣ коммунистони фаъоли аз нозукиҳои ин усул воқифро фиристод.

Тавассути истинод ба муваффақияти коллективҳои пудратӣ ва бо ҳисобу китоби технологӣ ва иқтисодии хоҷагии худ муяссар гардид, ки мароқи меҳнаткашони саҳрову фермаҳо ба ин шакли прогрессивии ташкили меҳнат ва додани ҳаққи он пайдо кунонида шавад. Дар навбати

аввал онҳо чизи асосиро фаҳмиданд: дар шароити ҷорӣ кардани ин шакли ташкили меҳнат воситаҳои асосии истеҳсолот, ресурсҳои моддию маблағ ба ихтиёри бригадаи пудратӣ дода мешаванд; бригада ва маъмурияти совхоз дар асоси ҳисоби хоҷагӣ ӯҳдадориҳои мутақобилаи шартномавӣ қабул мекунанд; ҳаққи меҳнат ба натиҷаҳои ниҳоӣ аз рӯи миқдору сифати маҳсулоти истеҳсолшуда вобаста карда мешавад; пули коркардаи тамоми аъзоёнро худи бригада мувофиқи коэффициенти иштироки меҳнатӣ тақсим мекунад.

Гузариш ба ин муносибатҳои комилан нави иқтисодӣ ба баробарҳуқуқӣ, фориғболӣ, бемасъулиятӣ, бефаъолии иҷтимоӣ барин зуҳуроте хотима дод, ки онҳо ба бозсозӣ беш аз ҳама мамониат мерасонданд. Комитети партиявӣ дар бобати аз рӯи усули нав ба роҳ мондани кори хоҷагӣ вазифаи маъмуриятро иваз накарда, ҷидду ҷаҳдашро ба ҳаматарафа дастгирӣ намудани навоварӣ ва зиёд кардани талабот аз кадрҳо равона кард. Ба муҳимии дигаргунсозиҳои ба амал овардашаванда баҳои сиёсӣ дода, проблемаҳои он дар маҷлисҳои кушоди партиявӣ муҳокима карда шуданд. Дар хусуси кори байни кадрҳо бошад, пас то ба ҳамин қарибиҳо вай қариб ба ҳоли худ гузошта шуда буд ва акнун нуқсонҳои он махсусан назаррас гардиданд. Бемулоҳизагӣ дар хоста гирифтану ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо ошкор гардид. Як қисми онҳо бо ҳамон дониши пештар гирифтаашон кор мекарданд ва ба такмили куллии ихтисос эҳтиёҷ доштанд. Комитети партиявӣ оиди андешидани тадбирҳо як қатор тавсияҳо тартиб дода, муваффақ шуд, ки маъмурияти совхоз онҳоро амалӣ гардонад. Баъзе мутахассисон аз қолабҳои кӯҳнаи тафаккуру амалиёт даст кашида наметавонистанд. Маъмурияти совхоз инро ба назар гирифта, бо тавсияи комитети партиявӣ ба ҷои онҳо мутахассисони ҷавони баландихтисосро ба кор таъин намуд.

Барои афзудани роли пешоҳанги коммунистон дар ҳамаи соҳаҳои истеҳсолот табақаи партиявӣ низ таҷдиди назар ва пурқувват карда шуд. Шунидани ҳисоботи аъзоёни КПСС низ тамоман ранги дигар гирифт. Бояд гуфт, ки ин кор пештар ҳам карда мешуд, вале ба натиҷаҳои он касе диққат намедод ва усули пуртаъсири мутобиқгардонии назорати рафиқона бо худназорат аз расмиятчигии хушку холӣ иборат шуда мемонд. Комитети партиявӣ услуби корашро нав сохта, ин камбудиҳоро танқидона дарку мулоҳиза намуд ва қарор дод, ки минбаъд ҳисоботи аъзоёни КПСС-ро на барои коғазпуркунӣ, балки бо мақсади фаъол гардонидани коммунистон дар бозсозӣ, тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ шунавад. Ва ҳоло дар ин ҷода беҳбудӣ эҳсос мегардад. Вақтҳои охир, мувофиқи шаҳодати худи коммунистони совхоз, ҳар як ҳисобот дар ин ҷо ҳам ба ҳисоботдиҳанда ва ҳам ба атрофиён нақши худро гузошта, ба вусъати кори умумипартиявӣ мусоидат мекунад.

Инак як мисол. Дар яке аз маҷлисҳои комитети партиявӣ ҳисоботи ду нафар аъзои КПСС, мудирони фермаҳои бузу гӯсфандпарварӣ — Акбаралӣ Бобоназаров ва Ашӯрбой Ӯрапов шунида шуд. Фермаҳои номбурда аз ӯҳдаи иҷрои супоришҳои планӣ намебаромаданд. Мудирон фаҳмонда натавонистанд, ки фермаҳо бо кадом сабабҳои объективӣ ақиб мемонанд. Комитети партиявӣ қайд кард, ки сабаби ақибмонии фермаҳо дар истеҳсоли маҳсулот бемасъулиятӣ, фориғболӣ, беташаббусии роҳбарон, ба пудрати коллективӣ барин усули нав баҳои зарурӣ надодани онҳо мебошад. Дар маҷлиси комитети партиявӣ муносибати гунаҳгорон ба кори супурдашуда дар асоси талаби Устав нисбат ба коммунист дар истеҳсолот баррасӣ гардид. Гуфтугӯ ба дигар ҷиҳатҳои партиявият низ дахл дошт. Баъди якчанд моҳ рафти иҷрои қарори қабулкардаи комитети партиявӣ тафтиш карда шуд. Минбаъд ин органи интихобии партиявӣ бори дигар ба ҳамон масъала баргашт. Тавассути ташкилоти цехии партиявӣ низ таъсиррасониро пурзӯр гардонданд. Ин тадбирҳо фавран натиҷа бахшиданд: ҳар ду коммунист — мудирони фермаҳо ба усулҳои нав рӯ оварда, ба иҷрои вазифаҳои боз-

созӣ шурӯъ намуданд. Фермаҳо ақибмониашонро рафъ намуда, соли гузаштаро бо иҷрои планҳо анҷом доданд. Онҳо афзалиятҳои пудрати коллективиро пурратар истифода мебаранд.

Соли 1988 аз панҷ фермае, ки ба онҳо коммунистон сарварӣ мекунанд, чортоашон нишондиҳандаҳои истеҳсолию иқтисодии пешбинишударо ба даст оварданд. Аммо фермаи панҷум, ки ба он аъзои КПСС Юлдош Бобоқулов сардорӣ мекард, боз ақиб монд. Ӯ корро ба дараҷаи талаботи принципҳои ҳозираи ҳисоби хоҷагӣ ташкил карда натавонист, дар натиҷа аз вазифааш озод карда шуд. Ба ҷои ӯ коллективи ферма духтури ҳайвонот Карим Мирзоевро мудир интихоб намуд.

Дар совхоз 80 нафар коммунистон ҳастанд. Онҳо ба рафиқони бепартиявии худ торафт бештар таъсир расонда, ба процессҳои бозсозӣ ҷалб менамоянд ва ба ҷустану дарьёфтани захираҳои суръатафзоӣ ҳидоят мекунанд. Яке аз чӯпонҳои пешқадам — аъзои КПСС Маҳмудҷон Ниёзов ба шарафи Конференцияи XIX умумиттифоқии партия ӯҳдадориҳои калон гирифта, ба марраи пешбинишуда расид — аз ҳар буз ба ҷои 110 сари план 127 сар бузғола гирифта, дар мусобиқаи чӯпонҳои район ғолиб баромад. Албатта, моҳияти кор чандон дар комьёбии ӯ набуда, балки дар он аст, ки дигар чӯпонҳои совхоз ба ин коммунист пайравӣ карда, нишондиҳандаҳои истеҳсолиашонро хеле беҳтар гардонда, аз ӯ усулҳои пешқадами меҳнатро омӯхтанд. Фермаҳои бузпарварие, ки ба онҳо коммунистон Акбаралӣ Назаров ва Фидомат Нурматов сарварӣ мекунанд, то рӯзи кушодашавии конференция плани солонаашонро оиди пашмтарошӣ ва наслгирӣ пеш аз мӯҳлат ба ҷо оварданд.

Дар кори хушзот гардондани бузҳо аъзои комитети партиявӣ — директори совхоз Турсуналӣ Кенҷаев саҳми арзанда мегузорад. Пештар бузҳои зотӣ ва дурага дар подаҳои омехта нигоҳ дошта мешуданд, ки ин маҳсулнокии чорво ва сифати маҳсулотро паст карда, боиси исроф шудани хӯроки чорво мегардид. Бо ташаббуси Ф. Нурматов бузҳои зотӣ ба фермаҳои алоҳида гузаронда шуданд. Акнун дар онҳо фақат бузҳои маҳинпашми класси якуму дуюм парвариш меёбанд. Ин имкон дод, ки сифати пашм беҳтар, насли хушзоти бузҳо парвариш ва афзун гардонда шавад. Совхоз аллакай на фақат эҳтиёҷоти худро қонеъ мегардонад, балки миқдори бузҳои хушзоти ба дигар хоҷагиҳои республика ва ҳатто берун аз ҳудуди он фурӯхташавандаро зиёд менамояд.

Совхоз соли 1987-ум 130 ҳазор сӯм даромади соф гирифт. Соли 1988 бошад, даромади софи он қариб ду баробар афзуд. Назар ба соли 1987-ум аз ҳар сар буз 100 грамм бештар пашм гирифта шуд. Коллективи совхоз ҳисоби хоҷагӣ ва муносибатҳои нави иқтисодиро боз ҳам инкишоф дода, роҳи ҷорӣ намудани пудрати иҷоравиро пеш гирифт. Деҳқонони якчанд бригадаҳои истеҳсолкунандаи хӯроки чорво оиди ба иҷора гирифтани замин шартнома бастанд. Аз оилаҳои чӯпонон барои ба иҷора гирифтани чорво ба маъмурияти совхоз 30 ариза омад. Тахаввулот назаррас аст. Вале барои пурра гузаштан ба усулҳои нави хоҷагидорӣ боз бисьёр ҷидду ҷаҳд кардан лозим аст. Дар совхоз даромаднокии истеҳсолот дар соли дуюм ва сеюми панҷсола мувофиқан 10,3 ва 18 фоизро ташкил дод. Вазифаи навбатӣ аз он иборат аст, ки даромаднокӣ ба 20 фоиз расонда, дарояндаи наздик аз ин марра гузашта шавад. Ба эътимоди котиби комитети партиявӣ Алиҷон Қурбонов ташкилоти партиявии совхоз ҳоло бархақ ядрои сиёсии коллективи меҳнатӣ гардида истодааст. Вай қобил аст фатҳи марраҳои нав ба навро аз ҷиҳати идеологӣ ва ташкилӣ таъмин намояд.

Ю. СИДДИҚОВ.

# ДАР КОРГАРОНИ ОЯНДА ГРАЖДАНИЯТ ПАРВАРЕМ

«Тамоми шароитро муҳайё бояд кард, ки наслҳои нави одамони советӣ ҳангоми ба ҳаёти бошууронаи меҳнатию сиёсӣ қадам гузоштан соҳиби маънавиёти олӣ ва ахлоқи ҳамида бошанд, касбашонро хуб донанд ва ҷаҳонбинии маданиашон фарох бошад, барои қисмати мамлакат масъулиятро ба дӯши худ гирифта тавонанд».

(Аз маърӯзаи М. С. Горбачёв дар Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС)

СОЛИ ҶОРӢ садҳо нафар хатмкунандагони омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии республика ба истеҳсолот омада, сафи коргаронро пурра мекунанд. Онҳо аз қадамҳои нахустини фаъолияти меҳнатиашон чӣ гуна донишу малака зоҳир менамоянд? Чӣ сон бо коллективи меҳнатӣ унс мегиранд? Ба бозсозӣ, тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ чӣ гуна саҳм гузошта метавонанд?

Мо мефаҳмем, ки дониши номукаммали хатмкунандаи омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ фардо боиси ноқисии касбу ихтисос ва дар ниҳояти кор — боиси сақаткории ӯ дар истеҳсолот мегардад. Вале ба мо ҳаминаш низ маълум аст, ки агар ҳозир дар бораи гузоштани асоси идеявию ахлоқии ташаккули коргари кадрии оянда ғамхорӣ карда нашавад, хонандаи омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ касбу ихтисосро ба андозае омӯзад ҳам, нисбат ба кор бепарво ва як фарди фориғболу саҳланкор шуда мемонад. Тамоми маҷмӯи таъсиррасонии педагогӣ бояд процесси узван алоқаманди таълиму тарбияи насли наврас бошад. Ҳозир, дар солгарди Пленуми февралии КМ КПСС корҳои оиди татбиқи нишондодҳои он баҷоовардаи педагогҳо, коркунони партиявӣ, аҳли ҷамоат аз ҳамин нуқтаи назар баррасӣ мегарданд.

Табиист, ки дар иҷрои вазифаҳои дар назди коллективҳои педагогии омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ гузошташуда ба зиммаи ташкилотҳои ибтидоии партиявии онҳо масъулияти калон гузошта мешавад. Ҳозир чунин ташкилотҳои партиявӣ дар республика қариб 500 нафар педагогҳои коммунистро муттаҳид менамоянд. Дар ҷидду ҷаҳди онҳо беш аз пеш тамоюли таъмини ягонагии таълиму тарбия дар асоси принципҳои бозсозӣ равшан зоҳир мегардад. Мақсади ниҳоӣ на фақат бо донишу малакаҳои муайяни касбӣ мусаллаҳ гардондани хонандагон, балки дар онҳо ташаккул додани фаъолии иҷтимоӣ ва ҷаҳонбинии касбӣ мебошад. Моҳияти кор дар он аст, ки пеш аз ҳама гражданинро ва сипас мутахассисро тарбия карда, ба воя расонем.

Бо мақсади таҳқиқ намудани проблемаи тарбияи гражданияти захираи кадрҳои коргарӣ мо ба як қатор омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ва объектҳои гуногуни истеҳсолии республика рафтем. Умуман, бешубҳа, таҳаввулоти калоне ба амал меояд. Вале ҳанӯз омилҳои мамониат

низ пурзӯранд, ки барои рафъи онҳо на дар ҳама ҷо принципнокию исроркорӣ зоҳир карда мешавад. Зимнан, таҷрибаи муайяни мусбате, ки коммунистони коллективҳои беҳтарини педагогӣ доранд, аз хусуси имконпятҳои калони дигаргунсозиҳои минбаъда шаҳодат медиҳанд.

Мекӯшем аз шаклу усулҳои сершумори кори ташкилотҳои партиявии соҳаи маълумоти касбӣ-техникӣ ҳамон падидаҳоеро ҷудо кунем, ки онҳо ба ин кор навигарӣ бахшида, онро ба талаботи ҳозира наздик мегардонанд. Аз ҷумла, ташкилоти ибтидоии партиявии СПТУ-и № 63 шаҳри Душанбе бо ташаббус ва рӯҳияи навоварона амал мекунад. Ин омӯзишгоҳ, ки ҳанӯз соли 1941 таъсис ёфта буд, барои роҳи оҳан қариб 9 ҳазор мутахассиси баландихтисос — челонгарони оиди таъмири паровозҳо, ёрдамчиёни мошинистҳо, муоинагарони вагонҳо, навбатдорони станцияҳоро тайёр кардааст. Вале унвони «боргоҳи кадрҳо», ки омӯзишгоҳ ба он мушарраф гардидааст, асло коллективи педагогиро хотирҷамъ намекунад, чунон ки ин ҳодиса дар баъзе ҷойҳо рух медиҳад. Коммунистон ин баҳои олиро худтанқидона пазируфта, муаллимонро ба навсозии процесси таълиму тарбия ҳидоят мекунанд. Дар маҷлисҳои кушоди партиявии омӯзишгоҳ шунидани ҳисоботи эҷодии устоҳову муаллимон маҳз бо ҳамин мизон санҷида мешавад. Дар баробари ин ташкилоти партиявӣ дигар навигариҳои самаранокро низ ҷорӣ кардааст. Инҳо ба маҷлисҳои партиявӣ даъват намудани волидони хонандагон ва намояндагони корхонаҳои базавӣ, мулоқоти коллективи педагогӣ бо ходимони илму маданият барои муҳокимаи проблемаҳои ҳалталаби ҷамъиятӣ, ба педагогҳо-коммунистони ботаҷриба вобаста кардани муаллимони ҷавон бо мақсади кӯмак расонидан дар тарбияи идеявию ахлоқии хонандагон мебошанд.

Дар байни ёздаҳ нафар аъзоёни КПСС, ки ташкилоти партиявии омӯзишгоҳро ташкил менамоянд, супоришҳои партиявӣ бомулоҳиза тақсим карда шудаанд. Бо ҳамин роҳ самаранокии иштироки онҳо дар кори партиявию сиёсӣ таъмин мегардад. Масалан, ба муаллими асосҳои давлат ва ҳуқуқ, педагоги дорои стажи 26-сола, иштирокчии Ҷанги Бузурги Ватанӣ коммунист Н. Ф. Лащинин супориш дода шудааст, ки маҷмӯи тадбирҳоро дар бобати аз тарафи хонандагон омӯхтану дар амал татбиқ намудани донишҳои ҳуқуқӣ мутобиқ намояд. Масъулияти ҳамин ҷодаи роҳбарии партиявӣ ба зиммаи муаллими фанни ихтисос коммунист В. В. Иванов низ гузошта шудааст. Бо ташаббуси онҳо совети пешгирӣ кардани ҳуқуқвайронкунӣ ташкил гардид, ки ба он ғайр аз намояндагони коллективи педагогӣ фаъолони ташкилотҳои ҷамъиятии хонандагон дохиланд. Совети мазкур бо коркунони шӯъбаи корҳои дохилии комиҷроияи райони Роҳи Оҳан робитаи хуби корӣ дорад. Дар омӯзишгоҳ тарбияи ҳуқуқӣ аз бисьёр унсурҳои таъсири зеҳнию ҳиссӣ таркиб меёбад ва ҳамчун қисми таркибии ташаккули гражданият дониста мешавад. Бачаҳоро на фақат аз амалиёти ҳуқуқвайронкунӣ эмин медоранд, балки ба муҳофизати тартиботи ҷамъиятӣ ва қонунияти социалистӣ ҳам ҷалб мекунанд. Сабаби муваффақият низ дар ҳамин аст: дар давоми ду соли охир хонандагони СПТУ-и № 63 ягон маротиба қонунро вайрон накардаанд.

Дар кори ташкилоти партиявии СПТУ-и № 33 шаҳри Душанбе низ дигаргуниҳои муҳим ба амал меоянд. Дар он ҳаждаҳ нафар аъзоёни партия ҳастанд, ки ин 20 фоизи шумораи коллективи педагогиро ташкил медиҳад. Яъне ҳар панҷумин педагоги омӯзишгоҳ коммунист мебошад. Ба ин муносибат ибрати шахсии аъзоёни партия дар ҳамаи звеноҳои таълим аҳамияти махсус пайдо мекунад. Ба фикри мо, хуб аст, ки бюрои партиявӣ ба таҳлили таъсири ҳар коммунист бо ибрати шахсӣ диққату эътибори калон медиҳад. Ба муҳокимаи чунин таъсири шахсии партиявӣ ба хушсифат гардонидани кори таълиму тарбия маҷлиси партиявӣ бахшида шуд, ки дар рӯзномаи он масъалаи зерин меистод: «Коммунисти омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ, вазифаи партиявию

гражданиатро дар бозсозӣ чӣ тавр мефаҳмӣ?» Азбаски маҷлиси партиявӣ маҷлиси кушод буд, мавқеи худро дар дигарсозиҳои ҳозира дарк намудани педагогҳои коммунист барои ҳамкасбони бепартиявиашон низ бағоят ибратомӯз гардид.

Ташкилоти партиявӣ ба тариқи назорати фаъолияти маъмурият ва бо дигар роҳҳои роҳбарии партиявӣ ба коллектив мекӯшад, ки омӯзгорону устоҳои таълими истеҳсолӣ қолабҳои кӯҳнаи гузориши таълимро барҳам дода, тамоми имкониятҳои педагогиро мувофиқи меъёрҳои ҳозира нав созанд. Зимнан, ба ақидаи мо, муҳим аст, ки ин тадбирҳо ба таври комплексӣ, дар як вақт дар якчанд самт ба амал бароварда мешаванд.

Якум, эҷодкорона дарьёфт намудани шаклу усулҳои нави ташкили процесси таълиму тарбия қадр карда мешавад, ки дар ин бобат маҷлисҳои кушоди партиявӣ роли калон мебозанд. Аз ҷумла, маҷлиси партиявие, ки дар он ахбороти мудири қисми илмии омӯзишгоҳи мазкур коммунист Г. П. Ҳамроқулова дар бораи ҳолати таълими фанни «Асосҳои информатика ва техникаи ҳисоббарор» шунида ва муҳокима карда шуд, натиҷаи хуб бахшид. Чунон ки маълум аст, дар тайёр намудани ташаббускорони ояндаи тезонидани прогресси илму техника ба ин фан аҳамияти махсус дода мешавад. Иҷрои дастурҳои дахлдори партия вазифаи бевоситаи коммунистон мебошад. Дар ахбороти мазкур маълумоти таҳлили дарси кушоди дар арафаи маҷлис гузарондаи Т. Г. Тюкова истифода бурда шуд, ки ба туфайли ин гуфтугӯ дар маҷлиси партиявӣ ба қадри зарурӣ мушаххас гардид. Дар маҷлисҳои совети педагогӣ бо маърӯзаи назариявии «Дар рӯҳи анъанаҳои революционӣ, ҷангӣ ва меҳнатӣ тарбия кардани хонандагони омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ», «Инкишоф додани тафаккури техникӣ дар дарсҳои технологияи махсус» ва аз рӯи дигар масъалаҳои муҳим баромад намудани муаллимон, ки бо тавсияи бюрои партиявӣ таҷриба карда мешавад, низ ба баланд бардоштани маҳорати педагогӣ мусоидат менамояд.

Дуюм, бо кӯмаки фаъолони партиявии омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ кори кабинети методӣ, ки ба он педагоги обрӯманд А. П. Зимина роҳбарӣ мекунад, пурзӯр мегардад. Дар кабинети методӣ ҳуҷҷатҳои директивӣ ва материалҳои матбуоти даврӣ оиди масъалаҳои маорифи халқ, тавсияҳои методӣ, программаҳои таълим гирд оварда шудаанд. Совети методӣ консультацияҳо гузаронда, баҳсу мунозараҳо ташкил менамояд, таҷрибаи беҳтарин муаллимону устоҳои таълими истеҳсолиро ҷамъбаст мекунад. Чунончи, таҷрибаи муаллими фанни физика А. Я. Щетинкин, муаллимаи фанни ихтисос Г. А. Коренгина, устои таълими истеҳсолӣ А. В. Митина омӯхта ва паҳн карда шуд. Зимнан, А. Я. Щетинкин, мувофиқи гуфтаи рафиқонаш, ба бозсозии процесси таълиму тарбия ҳам бо ҷустуҷӯи навоварона дар соҳаи педагогика ва ҳам бо роҳи ба навоварӣ ҳидоят намудани ҳамкасбонаш саҳми дучанд мегузорад. Котиби бюрои партиявӣ Г. А. Ретюнская қайд мекунад, ки баромадҳои ӯ дар маҷлисҳои партиявӣ, мубоҳисаи устокоронаю босалоҳияташ бо онҳое, ки аз услубу ақидаҳои кӯҳна суст даст мекашанд, муаллимони ҷавони эҷодкорро фаъолона дастгирӣ кардани ӯ ҳамовозии калон пайдо менамояд. Хулласи калом, шарик будан ба ҳамаи он чи, ки роли пешоҳанги коммунистон дар коллектив аз он таркиб мееёбад, хислати хоси А. Я. Щетинкин мебошад.

Сеюм, роҳи омӯхтани таҷрибаи пешқадами педагогҳои навовари дар тамоми мамлакат маъруфу машҳур Шаталов, Щетинин, Амонашвили, Дьяченко пеш гирифта шудааст. Ба эътироф шудани ин таҷриба чӣ боис мешавад? Ба муҳити революционӣ ҳар чӣ бештар мутобиқ сохтани хонандагон. Истеҳсолоти ҳозираи ҷамъиятӣ меҳнаткаши бомаърифат, мустақилона фикру амалкунанда, дорои маданияти комилан нави технологиро талаб мекунад. Коргари имрӯза дар шароити нави хоҷагидорӣ, ки асоси онро муносибатҳои иқтисодии ба вуҷудовар-

даи бозсозӣ ташкил мекунанд, бояд ба фаъолияти меҳнатӣ ҳам аз ҷиҳати касбӣ ва ҳам психологӣ тайёр шуда бошад. Ва танҳо бевосита дар коллективи меҳнатӣ аён мегардад, ки дар омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ оё ба бачаҳо ҳамин хислатҳо парварида мешаванд ё не.

Санҷиши аввалини самараи ин кор таҷрибаи истеҳсолӣ мебошад. Аз корхонаҳои базавӣ — иттиҳодияҳои дӯзандагии «Большевичка» (ш. Москва) ва «Ригарс-Ангербс» (ш. Рига) ба шогирдони СПТУ № 33 шаҳри Душанбе, ки дар он ҷойҳо таҷрибаи истеҳсолӣ меомӯзанд, баҳои хуб мефиристанд. Устои таълими истеҳсолӣ Х. А. Қурбонова ҳангоми ҳисоботаш дар маҷлиси партиявӣ бисьёр ҷиҳатҳои хуби кору таҷрибаомӯзии шогирдонро муфассал нақл кард. Ӯ ҳамроҳи гурӯҳи иборат аз 20 нафар духтарон якуним моҳ дар иттиҳодияи «Большевичка» буд. Шогирдонаш на танҳо бо кӯшишу ғайрат, ба дараҷаи аъло иҷро кардани супоришҳои муқаррарии истеҳсолӣ фарқ карданд, балки таҷҳизоти мураккаби хориҷии тамғаҳои навтаринро низ аз худ намуданд.

Ба хатмкунандагони СПТУ № 33 низ баҳои мусбат медиҳанд. Масалан, дар Хонаи хизмати маишии «Садбарг» либосбур Мавлуда Амонова, дӯзандаҳо Татьяна Андреева ва Тово Абрамова шоистаи таърифу тавсифи мизоҷон ва сазовори мукофоти маъмурият гардидаанд... Хатмкунандагони СПТУ-и № 47 шаҳри Душанбе, СПТУ-и № 29 шаҳри Ленинобод ва дигар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ шӯҳрати нек доранд. Дар айни замон шиносоӣ бо кори СПТУ-и № 30 шаҳри Душанбе, ССПТУ-и № 42 райони Ленин, ССПТУ-и № 24 райони Файзобод ба чунин хулоса меорад, ки дар кори онҳо алҳол тағьирот кам аст. Дар корхонаҳо нисбати хатмкунандагони СПТУ-и № 30 ш. Душанбе, ҳоло коргарони иттиҳодияи истеҳсолии бинокории «Душанбежилстрой», Ҳ. Ибодов, А. Юлдошев, инчунин нисбати хатмкунандаи СПТУ-и № 28 Ҳ. Бухориев ва хатмкунандаи СПТУ-и № 47 З. Мирова, ки дар иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе кор мекунанд, иддаои асоснок менамоянд. Бефаъолиятӣ, беинтизомӣ ва дигар аломатҳои манфии ташаккули мавқеи гражданин дастпарварон, барои меҳнати пурмаҳсули ҷамъиятӣ аз ҷиҳати ахлоқию психологӣ тайёр набудани онҳоро нишон медиҳанд.

Ба фикрам, меъёри сифати тайёр намудани захираи кадрҳои коргариро қатъиян тағьир бояд дод, чунон ки ин корро ҳозир дар беҳтарин омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии республика ба ҷо меоранд. Аз таҷрибаи ҷамъбаст намудани мусобиқа дар СПТУ-и № 63 танҳо як мисол меорем. Аз ҷиҳати нағз хондан соли гузаштаи таҳсил гурӯҳи мошинистон бо сардории устои таълими истеҳсолӣ Б. Т. Белитский пешсаф буд. Вале ба вай ҷои якумро надоданд. Ба ҳамин чиз баҳои ҳаққонӣ доданд, ки то ба ҳамин қарибиҳо чизи майда-чуйда ҳисоб мешуд: баъзе хонандагони ин гурӯҳ дар ҷойҳои ҷамъиятӣ беодобона рафтор намуда, ба эроди атрофиён бо дашном ҷавоб доданд. Роҳбарияти омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ ба меъёрҳои идеявию ахлоқӣ диққати асосӣ дода, барои симои ахлоқии коргарони оянда, ки он ба саҳми истеҳсолии ҳар қадоми онҳо аз бисьёр ҷиҳат сабабгор мешавад, бо асоси комил изҳори хавотир намуд. Б. Т. Белитский низ аз воқеаи руҳдода «сабақи педагогӣ» гирифт.

Аз тарафи дигар, дараҷаи касбу ихтисоси хатмкунандагони бисьёр омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ низ аз динамикаи технологии тараққиёти истеҳсолот ақиб мемонад. Дар баробари ноқисиҳои моддӣ-техникӣ ва камбудиҳои дохили омӯзишгоҳ яке аз сабабҳои ақибмонӣ вуҷуд надоштани ягонагии амалиёти педагогҳои соҳаҳои мухталифи таълим мебошад.

Баъзе мактабҳои маълумоти умумӣ мекӯшанд ба омӯзишгоҳ талабагони сустхон, одатан бачагонеро фиристанд, ки аз онҳо ҳар чи зудтар «халос хӯрдан» мехоҳанд. Чунин ақида нисбати омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ, ҳамчун донишкадаи дуюминдараҷа, ҳанӯз дар мактабҳои

№№ 18, 23, 35, 45, 73-юми шаҳри Душанбе, №№ 6, 73, 194-уми райони Ленин ҳукмрон аст. Ин, аз як тараф, имконияти аз ҷумлаи бачаҳои қобилиятноку боғайрат тайёр намудани захираи кадрҳои коргариро маҳдуд гардонда, аз тарафи дигар, обрӯю нуфузи омӯзишгоҳи касбҳои техникиро дар пеши назари волидон паст мекунад.

Аз ин рӯ, табиист, ки дар сурати ин тавр ташкил намудани ҳайати таълимгирандагон қисми зиёди хатмкунандагони омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ сипас мувофиқи ихтисосашон кор намекунанду касбашонро дӯст намедоранд, бисьёре аз онҳо курси таълимро илоҷе карда хатм менамоянд ва истеҳсолотчиёни нимкораву миёна шуда мемонанд. Вакте ки мактаб ва омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ роҳҳои ҳамкориро суботкорона меҷӯянд, гапи дигар аст. Ҳамкории СПТУ-и № 33 бо мактабҳои миёнаи №№ 7, 22, 28, 51, 58 барои пайравӣ кардан ибрат шуда метавонанд. Амалияи ба гурӯҳҳои мактабии хонандагон вобаста кардани гурӯҳҳои таълимии омӯзишгоҳ на фақат ба касбинтихобкунӣ, балки ба тамоюли иҷтимоии бачаҳо бояду шояд кӯмак расонда, онҳоро ба хатми СПТУ ва пурра кардани сафи синфи коргари республика аз ҷиҳати психологӣ омода месозад.

Коргари фардо аз худи имрӯз бояд асосҳои демократияро аз худ намояд, то ки баъд ба идоракунии демократии истеҳсолот ва корҳои ҷамъиятӣ ҷалб шавад. «Ба ҷавонон, — гуфта мешавад дар қарори Пленуми февралии (с. 1988) КМ КПСС, — дар амал таълим додан зарур аст, ки дар шароити инкишофи демократия зиндагӣ ва амал кунанд. Бо ҳамин мақсад дар донишкадаҳо барои амалиёти ошкоро ва ошкорбаёнӣ, эҳтироми ҳамдигар ва ҳамкории муаллимону талабагон, профессорону студентон тамоми шароит фароҳам оварда шавад, ба талабагону студентон мустақилият парварда, барои ташаббусу эҷодкории муфиди онҳо майдони васеъ кушода шавад». Мутаассифона, мо ба омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ рафта, мебинем, ки дар ин ҷода танҳо қадамҳои нахустину беҷуръатона гузошта мешаванд. Кӯшиши гузаронидани Рӯзи худидоракунии хонандагон, мувофиқи эътирофи худи педагогҳо, алҳол самараи дилхоҳ набахшида истодааст. Ин ҷо бисьёр масъалаҳо ҳал карда нашудаанд. Ба назари мо, таҷрибаи ташкили худидоракунии хонандагони шаҳри Иркутскро пазируфтан муфид мебуд. Дар он ҷо бо тавсияи органҳои партиявӣ ба ҳайати советҳои педагогии омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ котибони комитетҳои комсомолӣ ва раисони комитетҳои хонандагон дохил карда шудаанд. Ғайр аз ин, дар як қатор омӯзишгоҳҳо пул, бинои хобгоҳи умумӣ ва корпусҳои таълимӣ, молу мулки омӯзишгоҳ барои муҳофизат пурра ба ихтиёри бачаҳо вогузошта шудаанд. Вазифаи комендантҳо, навбатчиён, фаррошон ва амсоли инҳоро худи хонандагон ба ҷо меоранд. Ва, чунон ки амалия шаҳодат медиҳад, ягон ҳодисаи фавқулодда рух надодааст. Мустақилияти демократӣ ва масъулияти гражданӣ ташаккул меёбанд.

Илова ба ин барои чӣ дар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ мисли корхонаҳои истеҳсолӣ советҳои коллективҳои меҳнатӣ барпо кардан мумкин набудааст. Совети мазкур дорои ҳуқуқу ваколати калон аст, ҳам проблемаҳои таълиму тарбия ва ҳам проблемаҳои кори ташкилиро бомуваффақият ҳал карда метавонист. Бисьёр дигар усулҳои навро санҷида дидан мумкин аст. Аз ҳама асосиаш навоварона фикру кор бояд кард.

**В. МИРБОБОЕВ,**
**аспиранти Университети давлатии Тоҷикистон**
**ба номи В. И. Ленин.**

# ДАВЛАТИ ҲУҚУҚӢ:

# ОН ЧИ ГУНА БОЯД БОШАД

*«Мизи мудаввар»-и ғоибонаи журнал*

Дар Конференсияи XIX умумииттифоқии партиявӣ таъкид шуд, ки дар давраи баъди Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС дар роҳи таъмини ҳуқуқии бозсозӣ чораҳои калон андешида шудаанд. Вале ин чораҳоро фақат ибтидои кори азими ташаккули давлати социалистии ҳуқуқӣ бояд донист. Солҳои наздик дар мамлакат ислоҳоти ҳамаҷонибаи ҳуқуқӣ пеш гирифта мешавад, ки он бояд дар ҳамаи соҳаҳои ҳаётамон афзал будани қонунро таъмин карда, дар асоси инкишофи ҳокимияти халқ механизми риояи тартиботи ҳуқуқии социалистиро пурзӯр намояд.

Конференсияи партиявӣ «Дар бораи ислоҳоти ҳуқуқӣ» резолюция қабул намуд. Вай ҳуҷҷати муҳими дорои аҳамияти умумидавлатист. Вазифа аз он иборат аст, ки нақшаҳо амалӣ гардонда шаванд. Сессияи дувоздаҳуми ғайринавбатии Совети Олии СССР даъвати ёздаҳум, Қонунҳои дар он қабулшуда доир ба тағйироту иловаҳо ба Конституция (Қонуни Асосӣ) ва дар бораи интихоботи депутатҳои халқии СССР оғози хуби ин кор гардиданд.

Редакцияи журнал аз коркунони органҳои партиявию советӣ, суд, прокуратура, адлия, адвокатура, арбитраж, милиция, олимони ҳуқуқшинос, депутатҳои халқӣ хоҳиш намуд, ки оиди масъалаҳое, ки ҳангоми ба амал баровардани ислоҳоти судию ҳуқуқӣ ба миён омаданд, фикру мулоҳизаҳои худро баён кунанд.

## ҚОНУН АФЗАЛ БОЯД БОШАД

**Дар доираи ислоҳоти сиёсӣ мо ба бозсозии амиқи системаи судию ҳуқуқӣ, ба ҳалли дигар масъалаҳои марбут ба ташаккули давлати социалистии ҳуқуқӣ низ шурӯъ мекунем.**

**(Аз маърӯзаи М. С. Горбачёв дар сессияи Совети Олии СССР)**

**Ред.: Давлати социалистии ҳуқуқӣ... Ин истилоҳ дар матбуоти даврӣ нисбатан ба қарибӣ пайдо шуд ва дарҳол боиси фикрҳои тамасхуромез гардид. «Пас, то кунун мо дар давлати ғайриҳуқуқӣ ё нимҳуқуқӣ зиндагӣ мекардаем». Чунин тарзи гузориши масъала то чӣ андоза дуруст аст?**

**Н. Ҳувайдуллоев, мудири шӯъбаи оид ба масъалаҳои давлат ва ҳуқуқи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон:**

— Қабл аз ҳама ҳаминро равшан бояд кард, ки мо зери мафҳуми давлати ҳуқуқӣ чиро мефаҳмем. Метавон гуфт, ки вай як қатор нишонаҳои хосе дорад. Аввалан, давлати ҳуқуқӣ давлате мебошад, ки ба он масъулияти мутақобили давлат ва гражданинҳои вай (яъне, масъулияти давлат дар назди гражданин ва масъулияти гражданин дар назди давлат), инчунин иттиҳодияю ташкилотҳо ва ҳамаи онҳое, ки бо давлат муносибатҳои тарафайн дошта, ин муносибатҳо бо қонунҳо танзим

мешаванд, хос аст. Нишонаи дигар, ин афзал будан ва тантанаи қонунест, ки иродаи халқро ифода менамояд. Афзал будани қонун чунин маънӣ дорад, ки вай нисбати дигар ҳуҷҷатҳои давлатӣ эътибори олии юридикӣ дорад ва ҳар яки ин ҳуҷҷатҳо бояд ба қонун қатъиян мувофиқат кунад. Саввум, аз хусуси давлати ҳуқуқӣ фақат дар сурате метавон сухан ронд, ки агар вай гражданинҳои хешро аз худсарию қонунвайронкунӣ ҳифз карда тавонад. Ва ниҳоят, ҳар як органи давлатӣ, ҳар шахси мансабдор, ҳар гражданин бояд қатъиян дар асоси қонун амал бикунад. Ана дар ҳамин сурат дар бораи давлати ҳуқуқӣ ҳарф задан мумкин аст.

Бинобар ин ман бо рафиқони алоҳидае розӣ шуда наметавонам, ки онҳо давлати мо давлати ҳуқуқӣ буд гуфта даъво мекунанд. Он ба маънои ҳақиқиаш давлати ҳуқуқӣ набуд. Конференцияи XIX партиявӣ вазифаи ташаккули давлати социалистии ҳуқуқиро пеш гузошта, маҳз ҳамин фикрро собит намуд.

Баъзеҳо ба моддаи 4 Конституцияи СССР истинод карда, изҳори норизоӣ карданашон мумкин. Дар моддаи мазкур гуфта шудааст, ки «Давлати Советӣ, ҳамаи органҳои он дар асоси қонунияти социалистӣ амал карда, муҳофизати тартиботи ҳуқуқӣ, манфиатҳои ҷамъият, ҳуқуқу озодиҳои гражданинҳоро таъмин менамоянд». Бо ҳамин дар савияи олии юридикӣ ғояи асосии концепцияи давлати ҳуқуқӣ собит шудааст.

Вале, мутаассифона, мо медонем, ки ин нуктаи Конституция дағалона вайрон карда мешуд. Солҳои парастиши шахсият, волюнтаризм, рӯйдодҳои вомондагӣ дар ҷодаи ҳуқуқӣ таҳрифоту шаклдигаркунӣ ба вуқӯъ пайваст. Ин ҳама оқибати усулҳои идораи авторитарӣ, дуршавӣ аз қоидаҳои ҳаёти давлат буд. Пӯшида нест, ки аз байни мансабдорони аппарати хоҷагӣ, партиявӣ ва советӣ гурӯҳи шахсоне пайдо шуданд, ки ба қонунҳо риоя намекарданд. Қоидаи барои ҳама, сарфи назар аз мансаб, ҳатмӣ будани нормаҳои ҳуқуқӣ вайрон карда мешуд. Ин тадриҷан ба ҷинояткории муташаккилона, ришвахӯрӣ ва дигар шаклҳои суиистеъмол бурда мерасонд. Дар айни ҳол ҳодисаҳои поймол кардани ҳуқуқҳои гражданинҳо зиёд шуданд. Гуфтан кифоя аст, ки соли 1987 дар республикаи мо судҳо назар ба соли 1986 ду баробар зиёд одамонро бегуноҳ ҳисоб карданд (асосан аз рӯи корҳои солҳои пешина).

**Ред.: Барои ташаккули давлати ҳақиқатан ҳуқуқӣ чӣ корҳоро бояд ба ҷо овард?**

**Н. Ҳувайдуллоев:**

Пеш аз ҳама фаъолияти қонунбарории органҳои олии ҳокимиятро беҳтар кардан зарур аст. Солҳои зиёд ин кор пинҳонӣ карда мешуд. Лоиҳаи қонунҳоро гурӯҳи хурди ашхос, чун қоида, бидуни маслиҳати оммаҳои васеъ омода месохт. Албатта, ин гуна қонунҳо на фикру зикри халқ, балки иродаю хоҳиши идораву гурӯҳҳои шахсони манфиатдорро ифода менамуданд.

Бинобар ин вазифаи демократиконии процесси қонунбарорӣ ба миён гузошта мешавад. Мақсад аз ин ҳамин аст, ки ягон қонун бидуни муҳокимаи васеи аҳли ҷамоат, тамоми халқ қабул карда нашавад. Танҳо бо ҳамин роҳ чунин қоидаи нави дар ҳуҷҷатҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ собитшударо дар ҳаёт татбиқ кардан мумкин аст: «Ба ҷо овардани ҳамаи корҳое равост, ки қонун манъ накардааст».

Ва ин роҳи партия барои демократиконӣ собитқадамона амалӣ гардонда мешавад. Пленуми ноябрии (с. 1988) КМ КПСС ва сипас сессияи ғайринавбатии дувоздаҳуми Совети Олии СССР ба дигаргунсозиҳои куллӣ роҳи васеъ кушоданд. Қонунҳо дар бораи тағйироту иловаҳои Конституцияи СССР ва интихоботи депутатҳои халқии СССР, ки сессия қабул намуд, қадами ҳақиқатан калоне дар роҳи бунёд кардани давлати социалистии ҳуқуқӣ мебошанд. Ин ҳуҷҷатҳои муҳим асли ба татбиқи амалии ислоҳоти ҳуқуқӣ ибтидо гузоштанд.

**Ред.: Навакак ҷиҳати муҳими масъалае дахл карда шуд, ки мавриди баррасии мо қарор гирифтааст. Чи тавре маълум аст, мубодилаи озодонаи афкор, баҳсу мунозираи пурҷӯшу хурӯш дар давраи муҳокимаи лоиҳаи қарорҳое, ки моҳҳои октябрь-ноябри соли гузашта ба муҳокимаи умумхалқӣ гузошта шуданд, мухталиф ва мураккаб будани процессҳои демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ ва дар айни ҳол зарурати объективии онҳоро нишон доданд. Бинобар ин мехостем, ки дар ин бора муфассалтар таваққуф карда шавад.**

**А. Абдуллоев, ҷонишини мудири шӯъбаи адлияи Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон:**

— Дар назди Президиум барои ҷамъбасти таклифу мулоҳизаҳое, ки гражданинҳо, коллективҳои меҳнатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, инчунин воситаҳои ахбори оммавӣ аз рӯи лоиҳаи қонунҳои оид ба тағйироту иловаҳои Конституцияи СССР ва интихоботи депутатҳои халқии СССР баён карданд, гурӯҳи махсуси корӣ ташкил карда шуда буд. Вай маълумоти доир ба рафти муҳокимаи лоиҳаи қонунҳоро ҷамъбаст карда, ба Президиуми Совети Олии СССР мефиристод.

Дар як моҳ аз гражданинҳои алоҳида ва ташкилотҳо беш аз 8,6 ҳазор мулоҳиза ва таклиф омад ва дар муҳокима садҳо ҳазор нафар одамон ширкат варзиданд. Ақидаҳои мухталиф, баъзан ҳатто ба якдигар мухолиф, вале басо асоснок баён карда шуданд. Аммо, сарфи назар аз тафовути ақидаю далелҳо, ки комилан табиист, дар мубоҳисаи вусъатёфта як чизи умумӣ ба назар мерасид — меҳнаткашони республика роҳи партияро барои ислоҳоти сиёсӣ қатъиян дастгирӣ намуданд.

**Ред.: Ҳангоми татбиқи ислоҳоти ҳуқуқӣ беҳбуди фаъолияти қонунгузории органҳои олии ҳокимияти СССР ва республикаҳои иттифоқӣ аҳамияти калон пайдо мекунад. Сабаби ин дар чист?**

**А. Абдуллоев:**

— Мувофиқи Қонуни ба қарибӣ қабулшуда дар бораи тағйироту иловаҳои Конституцияи СССР асосан ба зиммаи Совети Олии СССР, Советҳои Олии республикаҳои иттифоқию автономӣ гузоштани кори қонунбарорӣ икдоми комилан наве мебошад. Бо ҳамин ба ҳодисаҳое хотима гузошта хоҳад шуд, ки муносибатҳои ҷамъиятӣ афзалан бо Указҳои Президиумҳои Советҳои Олӣ, қарорҳои Советҳои Вазирон, дастуруламалҳои идораҳо танзим карда мешуданду қонунҳо, чун ҳуҷҷатҳои органҳои намояндагии ҳокимият, дар тамоми кори қонунбарории давлат мақоми хеле маҳдуде доштанд. Зикр кардан кифоя аст, ки ҳоло дар миқёси Иттифоқ ва ҳамчунин дар республикаҳо назар ба қонунҳо даҳҳо маротиба зиёд указҳо қабул карда мешаванд.

Вазифаи асосии марбут ба ташаккули давлати ҳуқуқӣ қабл аз ҳама дар ҷамъият пойдор гардондани қонунҳое мебошад, ки пайвастагии мутаносиби демократия ва тартибот, ҳуқуқу вазифаҳои гражданинҳоро таъмин менамоянд. Ин васеъ кардани доираи муносибатҳои ҷамъиятиро тақозо дорад, ки бевосита бо қонунҳои СССР, республикаҳои иттифоқию автономӣ танзим мешаванд. Адади қонунҳо меафзоянд. Дар айни ҳол қонунҳо, чуноне ки дар ҷамъияти демократӣ ҳамин тавр шуданаш даркор, баъди муқоисаи мавкеъю ақоиди мухталиф, ошкоро, пас аз муҳокимаи васеву ҳаматарафа қабул карда хоҳанд шуд. Дар Конституцияи СССР маҳз ҳамин принципҳои кори қонунгузорӣ кафолат дода шудаанд. Дар он ваколатҳои зиёди Совети Олии СССР дар соҳаи қонунбарорӣ муайян намуда, муқаррар карда мешавад, ки вай ягонагии танзими қонунбарориро дар тамоми ҳудуди СССР таъмин намуда, мабдаи қонунгузориро ба вуҷуд меоварад.

Қисми ҷудонопазири ислоҳоти ҳуқуқӣ бояд тағйири қонунгузорӣ бошад, зеро бисьёр қонунҳои мавҷуда ба дараҷаи ҳозираи тараққиёти ҷамъият мувофиқ нестанд ва онро халалдор мекунанд. Бояд икрор кард, ки ҳоло мо дар ихтиёри худ бисьёр ҳуҷҷатҳои нормативие до-

рем, ки ба талабҳоиислоҳоти системаи иқтисодӣ ва сиёсӣ мухолифанд. Дар ин бора аз амалияи кори Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон оиди рафъи ин гуна «мамониат» далели мушаххасе меоварам. Чунончи, Указн 15 июли соли 1978 қабулшударо дар бораи меъёри саршумори чорвои моликияти шахсии гражданинҳое, ки аъзои колхоз намебошанд, мисол мегирем. Мувофиқи Указн мазкур, нигоҳ доштани чорво ҳам миқдоран ва ҳам аз рӯи навъи он маҳдуд карда шудааст. Бо мақсади минбаъда тараққӣ додани хоҷагиҳои шахсии ёрирасон ва афзун гардондани истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон ба ин Указ тағьироту иловаҳо дохил намуд, ки онҳо маҳдудияти миқдор ва навъи чорвои маҳсулдеҳи хоҷагиҳои шахсии ёрирасони гражданинҳоро барҳам доданд.

Аммо ин фақат як мисол аз кори қонунбарорист. Дар шароити нави хоҷагидорӣ, инсонпарварона ва демократӣ гардондани ҳаёти ҷамъиятӣ ба Президиуми Совети Олии республика лозим меояд, ки оиди навсозии қонунҳои амалкунанда ва омода сохтани лоиҳаи қонунҳои муфассал аз рӯи масъалаҳои мухталифи соҳаи иқтисодӣ, идоракунӣ ва иҷтимоию маданӣ корҳои зиёдеро ба ҷо орад. Дар оянда ба Конституцияи РСС Тоҷикистон тағъироту иловаҳои ҷиддӣ дохил карда, қонунҳои республика доир ба Советҳои депутатҳои халқӣ ва органҳои онҳо аз нав дида баромада хоҳанд шуд.

## ДАР ҲИФЗИ ТАРТИБОТИ ҲУҚУҚӢ

**Ба беҳтар гардидани кори милиция, баланд шудани сатҳи маданият ва саводи касбии кормандони органҳои корҳои дохилӣ, қонунияти социалистиро қатъиян риоя кардани онҳо, мустаҳкам намудани алоқа бо коллективҳои меҳнатӣ ва аҳолӣ, ба бартараф кардани суиистифода бояд доимо диққат дода шавад.**

(Аз резолюцияи Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС)

**Аз номаи ветерани меҳнат ва Ҷанги Бузурги Ватанӣ, сокини шаҳри Душанбе М. Конычев:**

«Мамлакати мо зодгоҳи мост. Имрӯзҳо дар он дигаргуниҳои калоне ба амал меоянд. Партия ҳар яки моро ба бозсозӣ даъват кардааст, аммо ба он беинтизомию бемасъулиятӣ, мастигарии ашхоси алоҳида халал мерасонанд. Ман чунин мешуморам, ки мо бо зуҳуроти манфӣ бояду шояд мубориза намебарем. Ҳар яки мо бояд худро хӯҷаини мамлакат, шаҳр ва райони хеш ҳис кунем, он гоҳ корҳо ҳам муваффақона пеш мераванд».

**Номаи мазкурро ҷонишини якуми вазири корҳои дохилии РСС Тоҷикистон Н. Шенцев шарҳ медиҳад:**

— Муаллифи мактуб масъаларо комилан дуруст мегузорад. Мо дар бисёр бобат қатъият зоҳир намекунем. Гуфтаҳои муаллифи нома ба милиция ҳам комилан дахл доранд ва ҳоло мо чораҳо дида истодаем. Ба фикри ман, яке аз шартҳои асосии афзудани самараи фаъолияти органҳои корҳои дохилӣ оиди ҳифзи тартиботи ҳуқуқӣ, ҳуқуқу манфиатҳои қонунии гражданинҳо мустаҳкам кардани ҳамкорӣ бо коллективҳои меҳнаткашон, ташкилотҳои ҷамъиятии онҳо ва умуман аҳолӣ мебошад. Бо ин мақсад мо, ба ҷуз мулоқоти доимӣ бо гражданинҳо, дар коллективҳои меҳнатӣ ва ҷои истиқомати аҳолӣ ҳар моҳ вохӯриҳо ташкил мекунем.

Бо вуҷуди ин коре, ки ба ҷо оварда мешавад, ҳанӯз нокифоя буда, самаранокии ҳар иқдом, чи тавре маълум аст, қабл аз ҳама аз рӯи натиҷаҳои ниҳоӣ муайян карда мешавад. Натиҷаҳои ниҳоӣ бошанд, алҳол моро қонеъ карда наметавонанд. Соли 1988 ҷинояткорӣ дар республика

каме афзуд. Мо чунин мешуморем, ки муваффақияти кор ба кадрҳо вобаста аст. Маҳз барои ҳамин вақтҳои охир ба баланд бардоштани дараҷаи дониши касбии кормандонамон бештар диққат медиҳем. Ғайр аз машғулиятҳое, ки бо онҳо дар маҳалҳо гузаронда мешаванд, дар назди вазорату управленияҳои корҳои дохилӣ факультетҳои такмили маҳорати касбӣ барпо карда шудаанд. Дар назди Вазорати корҳои дохилии РСС Тоҷикистон мактаби дусолаи захираи кормандони милиция кушода шудааст ва кор мекунад.

Се сол аст, ки мо дар ҷузъҳои мухталифи Вазоратҳои корҳои дохилии РСФСР, Белоруссия ва Украина таҷрибаомӯзии роҳбарони органҳои шаҳрӣ ва районии корҳои дохилиро истифода мебарем. Ҳар сол садҳо нафар коркунони мо дар курсҳои такмили ихтисос таҳсил мекунанд, ки чи дар республика ва чи берун аз ҳудуди он дар заминаи донишкадаҳои Вазорати корҳои дохилии СССР ташкил карда шудаанд.

Барои баланд бардоштани маданияти кори кормандони милиция низ тадбирҳои зиёде андешида мешаванд. Бо ин мақсад мавзӯъҳои махсус муайян карда шудаанд. Ба гузаронидани машғулиятҳо муаллимони донишкадаҳои олӣ, олимон, кормандони маданият, ходимони адабиёт ва санъат ҷалб карда мешаванд. Мо бо Иттиҳодияи давлатии концерти Тоҷикистон, Иттифоқи рассомон, дигар ташкилотҳои эҷодӣ шартнома имзо кардаем ва онҳо ба мо ёрии шефӣ мерасонанд.

Аттестацияи ғайринавбатии тамоми ҳайати коркунони органҳои корҳои дохилиро мегузаронем. Вай ба афзудани масъулияти кормандони милиция барои вазъи кори соҳаи супурдашуда мусоидат намуда, савияи тайёрии сиёсӣ ва касбии онҳоро аён нишон медиҳанд. Комиссияҳои аттестационӣ ба ҳар корманди аттестацияшаванда баҳои ҳаматарафа медиҳанд, камбудиҳои ӯро ошкор сохта, мӯҳлати барҳам додани онҳоро муайян мекунанд, дар бораи аз вазифа озод кардани ашхоси тасодуфан ба органҳои мо афтода, инчунин қадр намудану баланд кардани мартабаи коркунони сазовор қарор қабул мекунанд.

Солҳои охир, махсусан баъди баромадани қарори КМ КПСС «Дар бораи минбаъд ҳам мустаҳкам кардани қонунияти социалистӣ ва тартиботи ҳуқуқӣ, пурзӯр намудани ҳифзи ҳуқуқ ва манфиатҳои қонунии гражданинҳо» барои риояи бечуну чарои қонунҳо серталабӣ зоҳир карда мешавад. Ҳодисаҳои вайрон кардани қонунҳо мавриди тафтиш ва муҳокимаи васеи коллектив қарор мегиранд. Гунаҳкорон ба ҷавобгарии партиявӣ ва маъмурӣ кашида ва ҳатто аз органҳои корҳои дохилӣ хориҷ карда мешаванд. Аз ҳодисаҳои вайронкунии қонун ва чораҳои нисбат ба гунаҳкорон дидашуда ҳамаи кормандони милицияи республика воқиф гардонда мешаванд.

# ОБРӮЮ ЭЪТИБОРИ СУДРО БОЯД БАЛАНД БАРДОШТ

Ҳоло сухан дар бораи ҳалли проблемаҳое меравад, ки барои системаи судию ҳуқуқӣ аҳамияти бузург доранд. Воқеан, воситаи асосии риоя намудани тартиботи ҳуқуқӣ суд аст. Тақдири одамон, ҳимояи манфиатҳои онҳо, нигаҳдошти муносибатҳои бо қонун муайянгардидаи байни давлат ва гражданинҳо, риояи тартиботи ҷамъиятӣ аз бисёр ҷиҳат ба вай вобаста аст.

(Аз маърӯзаи М. С. Горбачёв дар сессияи Совети Олии СССР)

**Ред.: Адлияи социалистӣ дорои неруи калони демократӣ мебошад. Ва ошкор сохтани он вазифаи аввалиниислоҳоти суд аст. Аз ҳама муҳимаш хеле мустаҳкам кардани обрӯю эътибор ва мустақилияти суд, тағьир додани механизми ташаккули органҳои суд, зиёд намудани кафолатҳои мустақилӣ ва дахлнопазирии судьяҳо мебошад. Дар ин бобат чӣ корҳо ба ҷо оварда мешаванд?**

**Ш. Маҳмудов, вазири адлияи РСС Тоҷикистон:**

— Ҳозир як қатор лоиҳаҳои Қонунҳои СССР, ки масъалаҳои қонунгузории ҷиноятӣ, тартиботи мурофиаи суд ва мақоми судьяҳоро дар СССР танзим мекунанд, муҳокима мешаванд. Ҳамаи ин ҳуҷҷатҳо бояд пойдоршавии асоси ҳуқуқии ҳаёти давлатӣ ва ҷамъиятӣ, риояи бечуну чарои қонунияти социалистӣ ва тартиботи ҳуқуқӣ, пурзӯр гардидани муборизаи зидди ҷинояткорӣ ва рафъи сабабҳои онро таъмин намоянд.

Ҳар як одам бояд ба ҳифзи ҳуқуқу манфиатҳои қонуниаш боварии қавӣ дошта бошад, ғамхории давлатро дар бораи дахлнопазирии шахсият ва молу мулкаш, эҳтироми шаъну шараф ва қадру қиматаш ҳис кунад. Ягон каси бегуноҳ набояд ба ҷавобгарии ҷиноятӣ кашида шавад, ҳамчуноне ки вайронкунандаи қонун набояд беҷазо монад.

Ба ҳамаи ин бояд адлияи советӣ, ки фақат суд ба амал мебарорад, хизмат кунад. Такрор мекунам, фақат суд, на ягон органи дигар, одамро гунаҳкор дониста метавонад. Бори нахуст дар мамлакатамон қонун дар бораи мақоми судьяҳо дар СССР қабул карда мешавад ва он бояд савияи баланди фаъолияти судҳо, мустаҳкам шудани обрӯю эътибор ва мустақилияти судьяҳоро таъмин намояд.

Ман дар бораи омодаю муҳокима шудани лоиҳаҳои як қатор қонунҳои иттифоқӣ сухан рондам. Яке аз онҳо лоиҳаи Асосҳои қонунгузории СССР ва республикаҳои иттифоқӣ дар бораи ташкили судҳо дар СССР мебошад. Лоиҳаи мазкур аз ҳамин гуна Асосҳои амалкунанда хеле фарқ мекунад ва, аз ҷумла, дар ҳамаи судҳо ба таври коллегиалӣ ва дар асоси мубоҳиса дида баромадани ҳамаи делоҳои гражданӣ ва ҷиноятиро пешбинӣ мекунад. Мубоҳисанокӣ ва ошкорогӣ—чунинанд шартҳои мурофиаи ҳам ҷиноятӣ ва ҳам гражданӣ.

Суд бояд ҷазои ҷиноятро айнан мувофиқи Қонун муайян кунад, ин ҷо бояд вазнинии ҷиноят ва шахсияти айбдор ба назар гирифта шавад. Барои он кӯшидан лозим, ки нисбат ба шахсоне, ки борҳо ҷинояти барои ҷамъият хавфнок содир кардаанду пеш суд шудаанд ва роҳи ислоҳшавию зиндагии поквиҷдононаро пеш гирифтан намехоҳанд, ҷазои сахт кор фармуда шаваду нисбат ба онҳое, ки бори аввал ҷинояти на он қадар вазнин содир кардаанд ва бе ҳабсшавӣ ислоҳ шуда метавонанд, ҷазоеро истифода бурдан даркор, ки аз озодӣ маҳрум намекунад.

Ҳар як судья ҳангоми қабули қарор бояд бениҳоят бодиққат ва беғараз бошад. Ҷазои интихобкардаи ӯ бояд ба гуноҳи содиршуда мувофиқ бошад, ба ягон ҳодисаи боғаразона сабук ё вазнин кардани ҷазо роҳ додан мумкин нест. Вале баъзан чӣ тавр мешавад? Суди халқии райони Октябрь Неъматовро ба муддати шаш сол аз озодӣ маҳрум кард. Баъд аз чанд моҳ ӯ ба Суди олии республика бо шикоят муроҷиат намуд. Делоро машваратчӣ С. Баронов омӯхта, дар бораи рад кардани хоҳиши ӯ хулоса навишт. Сипас Неъматов боз чор маротиба бо аризаи шикоятӣ муроҷиат кард. Ва фақат бори панҷум аз рӯи делои ӯ эътироз баён карда шуд ва президиуми Суди олӣ хоҳиши Неъматовро қонеъ гардонд: делои ӯ аз рӯи як қатор моддаҳо қатъ карда шуд.

**И. Хоҷаев, раиси Суди Олии РСС Тоҷикистон:**

— Мехостам ба гуфтаҳои боло илова кунам. Баён кардани меъёрҳои ҳуқуқ ва кафолатҳо бидуни мустаҳкам намудани базаи моддию техникии судҳо ва беҳбуди таъминоти моддии судьяҳо проблемаи мустақилияти судьяҳоро ҳал карданаш ба гумон аст. Дар доираи ислоҳоти судию ҳуқуқӣ масъалаи дар муҳокимаи делоҳои ҷиноятӣ васеъ иштирок кардани ҳимоякунандаро низ ҳал кардан зарур аст. Қонунгузории мавҷуда ҳимояи ҳуқуқу манфиатҳои қонунии тергавшавандагон ва айбдоронро пурра таъмин наменамояд ва дар тафтишоти пешакӣ ҳимоя нашудани манфиатҳои онҳо яке аз сабабҳои асосии беасос ба ҷавобгарии ҷиноятӣ кашидан ва ҳукм карда шудани шахсони бегуноҳ мебошад.

Аз сабаби ба вазифаҳои хеш беэътиноӣ кардани ҳимоягарон бисьёр ҳукму қарорҳои судҳо на бо ташаббусу эътирози ҳимоягарон, балки дар натиҷаи назорат мувофиқи шикояти ҳукмшудагон ва хешовандони онҳо бекор ва тағьир дода мешаванд. Ба ин дар Қонун пешбинӣ нагардидани масъулияти моддӣ ва маънавии ҳимоягар дар назди ҳимояшавандаи худ мусоидат мекунад.

**Ред.: Дар резолюцияи Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ зарурати хеле баланд бардоштани роли органҳои адлия, мустаҳкам намудани умури адлия дар Советҳои депутатҳои халқӣ ва ташкилотҳои хоҷагӣ таъкид шудааст. Вазорати адлияи республика дар ин ҷода чӣ гуна чораҳо мебинад?**

**Ш. Маҳмудов:**

— Солҳои охир дар кори умури адлияи республика тағьироти калоне ба амал омад. Вай аз ҷиҳати ташкилӣ ва сифатан беҳтар гардида, ҳайаташ афзуд. Бо вуҷуди хеле ихтисор шудани ҳайати коркунон дар аксари мавридҳо маслиҳатчиёни ҳуқуқшинос мононда шуданд, дар баъзе корхонаю ташкилотҳо бошад, штати маслиҳатчиёни ҳуқуқшинос зиёд карда шуд. Инро ба шаклҳои нави хоҷагидорӣ гузаштани корхонаҳо тақозо намуд.

Дар айни ҳол ҳанӯз ҳодисаҳои беэътиноӣ нисбати умури адлия, нафаҳмидани аҳамияти он дар шароити ҳозира, ки ҳамаи корхонаҳо ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ мегузаранд, дучор мешаванд. Дар соҳаҳои сохтмон, нақлиёт, адои хизмати маишии аҳолӣ, агросаноат, матлубот ба мустаҳкам намудани умури мазкур бояду шояд эътибор намедиҳанд.

Аз хусуси инкишофи умури адлияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ махсус сухан бояд ронд. Ду сол қабл аз ин дар комитетҳои иҷроияи Советҳои районӣ (шаҳрӣ) маслиҳатчиёни ҳуқуқшинос қариб тамоман набуданд, ҳозир шумораи онҳо ба 33 нафар расидааст. Танҳо соли 1987 Совети Вазирони республика штати комитетҳои иҷроияро аз ҳисоби маслиҳатчиёни ҳуқуқшинос 20 нафар зиёд кард. Дар айни замон 32 комиҷроия маслиҳатчии ҳуқуқшинос надорад, дар комитети иҷроияи вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ бошад, ягона вазифаи маслиҳатчии ҳуқуқшиносро ихтисор кардаанд.

# БА МАНФИАТИ ГРАЖДАНИНҲО

**Дар таъмини ҳуқуқи гражданинҳо мақоми Советҳои депутатҳои халқӣ, судҳо, адвокатура, органҳои нотариат, дигар муассисаҳои адлия бузург аст.**

(Аз қарори Президиуми Совети Олии СССР «Дар бораи кори органҳои адлия оид ба адои хизмати ҳуқуқии аҳолӣ»)

## МАЪЛУМОТ

Ҳоло дар республика ду коллегияи ҳимоягарон, 53 маслиҳатхонаи адлия, 51 идораи нотариус, ду Хонаи ақди никоҳ ва 59 шӯъбаи (бюрои) районию шаҳрии қайди актҳои вазъи гражданӣ ҳастанд. Дар корхонаю муассисаҳо, колхозу совхозҳо 154 маслиҳатхонаи ҷамъиятии адлия кор мекунанд.

Дар солҳои 1987 — 1988 дар шаҳри Роғун идораи нотариус, дар шаҳри Қонибодом ва райони Ванҷ маслиҳатхонаҳои ад-

лия, дар посёлкаҳои Пахтаободу Шаҳринав филиалҳои доимии маслиҳатхонаҳои адлия кушода шудаанд.

Барои беҳбуди шароити кори органҳои нотариат чораҳо дида шуданд. Идораҳои нотариуси шаҳрҳои Хоруғу Қӯрғонтеппа, районҳои Ғарм ва Қабодиён ба биноҳои нав кӯчиданд.

Соли гузашта муассисаҳои адлияи Тоҷикистон ба зиёда аз 117 ҳазор нафар гражданинҳо кӯмаки ҳуқуқӣ расонданд.

**Ред.: Пойдору устувор гардидани кафолатҳои ҳуқуқу озодиҳои иҷтимоию сиёсии одамони советӣ аз бисьёр ҷиҳат ба такомулоти тамоми кори органҳои адлия, аз ҷумла, ба дараҷаи хизмати ҳуқуқии онҳо ба аҳолӣ вобаста аст. Вазъи ин кор дар республикаи мо чӣ хел аст?**

**З. Смолина, депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон:**

— Программаи васеи бозсозии органҳо ва муассисаҳои алоҳида муайян шудааст. Дар айни ҳол зарурати баланд бардоштани маданияти кори органҳои суд, адвокатура, идораҳои нотариус, инчунин органҳои загс махсус таъкид гардидааст.

Чанде пеш ман бо фаъолияти чунин органҳои шаҳри Душанбе шинос шудам ва меҳоҳам аз таассуроти худ нақл намоям. Масалан, маслиҳатхонаи адлияи районии Октябрьро гирем. Дар он 29 ҳимоягар кор мекунад. Ҳамаашон дар як хона ҷой гирифтаанд, ки он ҷо 22 миз ва ду телефон ҳаст. Пагоҳӣ дар ин ҷо эҳтиёҷмандони зиёд ҷамъ мешаванд. Баъзе ҳимоягарон маҷбуранд одамонро дар кӯча қабул кунанд. Худи бино ифлос, роҳраваш хеле танг аст, ки он ҷо ҳамагӣ чанд курсӣ гузошта шудааст. Бар болои мизҳо тахтачаҳо бо ному фамилияи ҳимоягарон овехта нашудаанд. Рӯзҳои шанбею якшанбе кассир кор намекунад ва ҳимоягарон бо мизоҷон худ ҳисобу китоб менамоянд. Аҳволи загси ин район низ беҳтар нест.

**Ш. Маҳмудов:**

— Кори беҳбуди адои хизмати ҳуқуқии аҳолии республика хеле суст буда, ба талаботи ҳозира мувофиқ нест. Дар ин ҷода ҳодисаҳои айёми вомондагӣ ҷой доранд: мӯҳлати дар судҳо муҳокима шудани делоҳо риоя намегардад, дида баромадани шикояту аризаҳои гражданинҳо кашол меёбад, усулҳои пешқадами кор ғайриқаноатбахш ҷорӣ карда мешаванд, тарбияи ҳуқуқӣ суст аст.

Ба қарибӣ гурӯҳи кормандони Вазорати адлияи СССР фаъолияти моро тафтиш карда, як қатор эрод баён кард, камбудию нуқсонҳои бозсозии кори органҳои адлия ва судҳои республикаро нишон дод. Бо назардошти камбудиҳои зикрьёфта мо оиди бозсозии фаъолияти органҳои адлия ва судҳои халқӣ як қатор чораҳо андешидем ва ба амал бароварда истодаем. Штати судьяҳои халқӣ нӯҳ нафар, аз ҷумла дар Душанбе, ки он ҷо мӯҳлати муҳокимаи ҳар панҷумин делои гражданӣ вайрон карда мешавад, чор нафар зиёд карда шуд. Умед дорем, ки ин имкон медиҳад аз кашол додани муҳокимаи делоҳо халос шавем. Ғайр аз ин, мо системаи назоратро ба кори дар судҳо муҳокима шудани делоҳоро такмил медиҳем. Бо мақсади пешгирӣ кардани саҳву хатоҳои судҳо оиди такмили маҳорати касбии судьяҳо чораҳо андешида, таҳсили доимии онҳо ташкил карда шудааст.

Дар маҳалҳои калони аҳолинишин барпо кардани филиалҳои доимии маслиҳатхонаҳои адлия, дар маслиҳатхонаҳое, ки як кас кор мекунад, зиёд намудани шумораи ҳимоягарон пешбинӣ шудааст. Ният дорем дар вилояти Хатлон президиуми коллегияи вилоятии ҳимоягаронро ташкил намоем. Шабакаи маслиҳатхонаҳои ҷамъиятии адлия дар корхонаҳо, сохтмон, колхозу совхозҳо меафзоянд. Ҳамроҳи комитетҳои районии иттифоқи касабаи коркунони муассисаҳои давлатӣ масъалаи дар назди ин комитетҳо ташкил додани маслиҳатхонаҳои адлияро ҳал карда истодаем, то ки ёрии ҳуқуқӣ ба меҳнаткашон беҳтар гардад.

# БА АҲДУ ПАЙМОН ВАФО БОЯД КАРД

Дар шароити ислоҳоти иқтисодӣ, ҷорӣ намудани хуҷҷдоракунӣ ва худмаблаггузорӣ васеъ кардани ваколати арбитражи давлатӣ дар роҳи мустаҳкам шудани интизоми иҷрои шартнома, ҳифзи ҳуқуқи корхонаю кооперативҳо... зарур аст.

(Аз резолюцияи Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС)

**Ред.: Чи тавре маълум аст, минбаъда зиёд кардани ваколатҳои Арбитражи давлатӣ дар мустаҳкам намудани интизоми шартнома, ҳифзи ҳуқуқҳои корхонаю кооперативҳо пешбинӣ шудааст. Дар ин бобат дар республикаи'мо чӣ корҳо карда мешаванд?**

**Қ. Ҳасанов, сарарбитри давлатии РСС Тоҷикистон:**

— Солҳои охир ваколатҳои органҳои арбитражи давлатӣ хеле зиёд карда шудаанд. Ба мо ҳуқуқҳои иловагӣ доданд. Аз ҷумла, мо метавонем ва бояд дар корхонаю муассисаҳо ва ташкилотҳо иҷрои талабҳои қонунгузориро оиди масъалаҳои бастани шартномаҳо ва иҷрои ӯҳдадориҳо тафтиш намоем ва органҳои арбитраж ин корро ба ҷо меоранд. Бисьёр иттиҳодияю ташкилотҳои республика ӯҳдадориҳояшонро дар назди шариконашон пурра иҷро мекунанд.

Бо вуҷуди ин бояд иқрор шуд, ки дар ин кор камбудиҳо ва ҳодисаҳои вайрон кардани интизоми шартнома бисьёранд. Мутаассифона, бисьёр вақт мо бо чунин фактҳо дучор мегардем, ки дар корхонаҳои алоҳида равшан дарк накардаанд, ки ҳар ҳодисаи иҷро нашудани шартнома на фақат ба манфиати ҳисоби хоҷагии коллективи меҳнатии мушаххас, балки ба тамоми хоҷагии халқ зиёни калон мерасонад.

Масалан, фақат дар зарфи шаш моҳи соли 1988 арбитражҳои давлатии республика зиёда аз се ҳазор аризаи даъворо дида баромаданд, ки дар аксарияташон ситонидани ҷарима барои вайрон кардани ӯҳдадориҳои шартнома оиди сари вақт фиристодани маҳсулоту мол талаб карда мешуд. Дар ин муддат аз корхонаю ташкилотҳое, ки дар фаъолияти хоҷагӣ қонунро вайрон кардаанд, 7,6 миллион сӯм ситонида шуд, ки 5,8 миллион сӯмашро маблағи ҷарима ташкил дод. Аз ҷумла, аз корхонаю ташкилотҳои Комитети давлатии агросаноати РСС Тоҷикистон беш аз ду миллион сӯм, Вазорати саноати сабуки республика 1,4 миллион сӯм, Тоҷикматлубот 402 ҳазор сӯм ва Вазорати саноати химия 164 ҳазор сӯм ҷарима гирифта шуд. Барои фиристодани маҳсулоти бадсифат, бесарусомонӣ ва исрофкорӣ низ ба тариқи ҷарима маблағи калон ситонида шуд.

Органҳои Арбитражи давлатӣ ба сари вақт баста шудани шартномаҳои хоҷагии байни корхонаю ташкилотҳои республика назорат мекунанд. Дар рафти тафтишоти гузарондашуда ошкор гардид, ки бисьёр вазорату идораҳои республика мӯҳлати муқаррарнамудаи Совети Вазирони СССР-ро барои то 15 октябри соли 1988 бастани шартнома вайрон карданд. Чунончи, ташкилотҳои системаи Комитети давлатии агросаноати РСС Тоҷикистон барои соли 1988 ҳамагӣ 15,8 фоизи шартномаҳоро бастаанд. Ҳол он ки сари вақт ба имзо нарасидани ӯҳдадориҳои шартнома ба кори ба истеъмолкунандагон, саноати коркарди маҳсулот ва ба савдо дар вақташ фиристодани молу маҳсулот таъсири манфӣ мерасонад.

Шиносоӣ бо амалияи бастани шартномаҳо дар корхонаҳои иттиҳодияи агросаноатии райони Орҷоникидзеобод нишон дод, ки амалияи мавҷудаи планкашӣ ва тавассути звеноҳои сершумори комплекси агросаноатӣ ба маълумоти звеноҳои поёнӣ (колхозҳо, совхозҳо, корхонаю иттиҳодияҳо) расондани ҳаҷми хариди маҳсулот боиси беасос кашол ёфтани кори бастани шартномаҳо мегардад, ки ин ба такомули робитаҳои хоҷагии байни истеҳсолкунандагону истеъмолкунандагон халал расонда, бюрократизм ва кашолкориро ба вуҷуд меорад.

Барои мисол, чуноне ки мегӯянд, дур рафтан лозим нест. Совети Вазирони РСС Тоҷикистон 5 ноябри соли 1987 «Дар бораи плани давлатии тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоии РСС Тоҷикистон барои соли 1988» қарор қабул намуд. Баъди зиёда аз ду моҳ Комитети давлатии агросаноати республика қарори худро қабул намуда, плани ба фондҳои республикавӣ ва иттифоқӣ аз ҳосили соли 1988 фиристодани ангуру картошкаро тасдиқ кард ва корхонаҳои комплекси агросаноатиро ӯҳдадор намуд, ки дар мӯҳлати як моҳ шартномаҳои хоҷагиро бубанданд. Пас аз ин комплекси агросаноатии Душанбе худ фармон баровdefinitely, онро ба маълумоти иттиҳодияҳои агросаноатии районҳо расонд. Ва, ниҳоят, иттиҳодияҳои агросаноатии районҳо дар асоси дастурҳои зикршуда моҳи апрели соли 1988 фармонҳои хешро баровarda, хоҷагиҳои районҳоро вазифадор карданд, ки шартномаҳои фиристодани маҳсулотро банданд. Сипас ин фармонҳо ба маълумоти хоҷагиҳо расонда шуда, фақат баъди ҳамаи ин ба бастани шартномаҳо бо истеъмолкунандагон шурӯъ карда шуд. Магар ҳамин ҳам кор шуд?

# МУВАФФАҚИЯТ БА КАДРҲО ВОБАСТА АСТ

Бо кадрҳо таъмин намудани ислоҳоти ҳуқуқӣ кори таъхирнопазир буда, он ташкили системаи мураттаби хоста гирифтан, тарбия кардан, таълим додан ва бозомӯзии ҳуқуқшиносонеро пешбинӣ менамояд, ки ба кор ба Советҳои депутатҳои халқӣ, хоҷагии халқ, милиция ва дигар органҳои муҳофизати ҳуқуқ равона карда мешаванд.

(Аз резолюцияи Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС)

**Ред.: Аҳамияту зарурати беҳтар тайёр кардани кадрҳои соҳаи ҳуқуқшиносӣ дар шароити ба амал баровардани ислоҳоти ҳуқуқӣ баҳснопазир аст. Ба ин муносибат кадом проблемаҳои асосиро ҳал бояд кард?**

**О. Усмонов, мудири кафедраи давлат ва ҳуқуқи факультети ҳуқуқшиносии Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин:**
Факультети ҳуқуқшиносии университети давлатӣ маркази ягонаи тайёр кардани кадрҳои ҳуқуқшиноси дорои маълумоти олӣ ба шумор меравад. Ва мо нағз мефаҳмем, ки сифати тайёр кардани ҳуқуқшиносон ба андозаи калон ба дараҷаи ташкили таълиму тарбия вобаста аст. Албатта, мо дар ин бобат чораҳои мушаххасе мебинем. Агар мухтасар карда гӯем, ин чораҳоро пеш аз ҳама метавон чун хеле пурзӯр намудани ҷиҳати таҷрибаомӯзии кадрҳои ояндаи ҳуқуқшинос тавсиф намуд.

Дар айни ҳол дар кафедра нағз медонанд, ки чунин тарзи таълими студентон дар баробари бурд хатари муайяне ҳам дорад. Бурд аз ҳамин иборат, ки таҷрибаомӯзӣ дар ҷараёни таҳсил боиси афзудани савияи касбии хатмкунандагони факультет мегардад. Хатар гуфта мо ҳамон зуҳуроти манфиеро дар назар дорем, ки ҳоло ҳам дар кори органҳои муҳофизаткунандаи ҳуқуқ ва умуман дар системаи ҳуқуқӣ ҷой доранд.

Агар аз иқдомоти аввалине, ки дар факультет оиди беҳтар омода сохтани кадрҳо карда шудааст, сухан ронем, пас пеш аз ҳама тадбирҳои такомули тарзу усули хоста гирифтани дохилшавандагонро зикр кардан мумкин аст. Аммо ин кор беҳбуди минбаъдаро тақозо мекунад. Гап дар сари он аст, ки алҳол коллективи муаллимони факультет аслан дар ин кор ширкат намеварзанд. Чунин воқеъ мешавад, ки масъалаҳои қабули студентонро ба факультети ҳуқуқшиносӣ на ҳуқуқшиносон, балки филологҳо, муаррихон, ҷамъиятшиносон, муаллимони забонҳои хориҷӣ ҳал мекунанд, чунки дар комиссияҳои оид ба фанҳо ягон нафар намояндаи факультети мо нест.

Мо ба масъалаи дар асоси шартномаҳо барои органҳои прокуратура, вазоратҳои адлия ва корҳои дохилии республика тайёр кардани кадрҳо низ диққати ҷиддӣ медиҳем. Дар баробари ин бояд гуфт, ки ҳарчанд ҷараёни бозсозӣ масъалаи рафъи нигилизми ҳуқуқиро, ки дар шароити истифодаи усулҳои маъмурию фармонфармоии идоракунӣ интишор ёфта буд, басо тезу тунд ба миён гузорад ҳам, мутаассифона, дар баъзе вазорату идораҳо, алалхусус, дар системаи Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон, ин тамоюл ҳанӯз идома дорад. Шояд сабабаш ҳамин бошад, ки ин органи мӯътабар аз бастани шартномаи махсус оиди барои комплекси агросаноатӣ тайёр кардани кадрҳо на фақат мегурезад, балки ҳатто барои маслиҳатчиёни ҳуқуқшинос талабнома ҳам намефиристад.

Гузаштан ба плани нави таҳсил, ки барои кори мустақилона ва фардии студентон ҷудо кардани 50 фоизи вақти таълимро пешбинӣ менамояд, аҳамияти бағоят калон дошт. Иқдоми хубест ин, чунки, якум, вай барои рисолаҳои тадқиқотиро мустақилона омӯхтани студентон, ба ҷустуҷӯи илмӣ, тафаккури эҷодӣ ва ҳосил кардани малакаҳои касбӣ ҷалб намудани онҳо шароити хуб муҳайё месозад. Аммо ба ин фақат дар сурати хеле мустаҳкам кардани базаи моддию техникии факультет, таъмини адабиёти навини илмӣ ба забони ҳам тоҷикӣ ва ҳам русӣ, маълумотномаҳои мухталиф ва техникаи компьютерӣ муваффақ шудан мумкин аст. Дар акси ҳол кори мустақилонаи студентон фақат аз мутолиаи китобҳои дарсие иборат мешавад, ки баъзан онҳо нестанд, ҳол он ки гурӯҳи таълими тоҷикӣ дар факультети мо калонтарин аст.

Албатта, дар факультет бахусус оиди тарбияи студентон дар рӯҳи садоқати бепоён ба қонун, маҳорати онон на фақат барои дар мавридҳои муайян дуруст кор фармудани қонуну қоидаҳо, балки эҳтирому ҳимоя намудани қадру қимати инсон, шаъну шараф ва озодиҳои граждaнинҳо, ки бидуни онҳо ҳуқуқшиноси ба давлати ҳуқуқӣ хизматкунанда тасаввурнопазир аст, низ бисьёр масъалаҳои ҳалталаб вуҷуд доранд.

Мо дучори маълумоти нокифояи умумии қисми зиёди студентон, дараҷаи пасти тайёрии муаллимони фанҳои алоҳида, душвориҳои тақсимоти хатмкунандагони факультет ва дигар проблемаҳо мешавем. Бо вуҷуди ҳамаи ин рӯҳияи некбинона дорем ва бовар дорем, ки ин мушкилотро паси сар карда, вазифаҳои оид ба тайёр кардани кадрҳои ҳуқуқшиноси баландихтисосро на фақат барои органҳои муҳофизати ҳуқуқ, балки барои ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ иҷро хоҳем кард.

**Ред.: Сабаб чист, ки илми ҳуқуқшиносии мактаби олӣ аз амалияи органҳои муҳофизати ҳуқуқ дур шудааст?**

**О. Усмонов:**

— Ин, албатта, сабабҳои зиёде дорад. Ба хотир меоварем, ки ҳанӯз ба қарибӣ, дар давраи шахспарастӣ ва вомондагӣ, тамоюли паст задани мақоми илми ҳуқуқшиносӣ ва маълумоти юридикӣ дар ҳалли масъалаҳои иҷтимоию иқтисодӣ, мақому мароми ҳуқуқшиносон дар идораи корҳои ҷамъият ва давлат мушоҳида мешуд. Дар навбати худ, ин ногузир боиси паст шудани обрӯю эътибори иҷтимоии илми ҳуқуқшиносӣ, аз талаботи амалия қафо мондани илми ҳуқуқшиносии донишкадаи олӣ гардид. Ин ҷо қайд кардан ҷоиз аст, ки дар республикаи мо имрӯз ҳам ба илми ҳуқуқшиносӣ ва мақоми ҳуқуқшиносон дар ҳалли проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ баҳои сазовор дода намешавад.

Ба илм мутобиқати нокифояи фаъолияти илмии мактабҳои олии ҳуқуқшиносии мамлакат низ зарари калон мерасонад. Ҳангоми муайян намудани мавзӯъҳои тадқиқоти илмӣ бисьёр вақт на он чӣ, ки муҳиму барои амалияи ҳуқуқшиносӣ, барои кори органҳои муҳофизати ҳуқуқ ҳақиқатан зарур, балки он ба нақша гирифта мешавад, ки ба манфиати

шахсии олимони алоҳида, аспиранту докторантҳо ва таҷрибаомӯзон мувофиқ аст.

Дар айни ҳол суст будани заминаи эмпирикии бисьёр тадқиқотҳои илмиро ҳам қайд кардан мехостам. Баъзан ба даст овардани маълумоти зарури статистикӣ ва дигар материали амалӣ, ки бидуни он таҳқиқи амиқи илмие, ки барои амалияи органҳои муҳофизати ҳуқуқ аҳамияти калон дорад, кори басо душвор аст. Охир бисьёр материалҳои эмпирикии доир ба кори органҳои прокуратура, тафтишот, судҳо, адлия, Комитети бехатарии давлатӣ ва Вазорати корҳои дохилӣ беасос махфӣ гардонда шудаанд.

Ва, ниҳоят, мулоҳизаи охирине, ки мехостам таваҷҷӯҳи шуморо ба он ҷалб намоям. Агар кас роҳи онҳоеро, ки бо илм шуғл доранд, таҳлил намояд, маълум мегардад, ки аксарияташон баъди хатми донишкадаи олӣ, аспирантура, бидуни таҷрибаи амалӣ ба кор шурӯъ кардаанд. Ва ин ба сифати илми ҳуқуқшиносӣ ва кӯмаки он ба иҷрои вазифаҳои амалии органҳои муҳофизати ҳуқуқ таъсири манфӣ нарасонда наметавонад.

**Ред.: Бигӯед, ки сабаби майлу рағбати зиёд барои соҳиби маълумоти юридикӣ шудан дар чист?**

**О. Усмонов:**

— Гапи ҳақ, шумораи хоҳишмандон барои дохилшавӣ ба факультети ҳуқуқшиносии университет сол аз сол меафзояд. Соли 1988 дар байни дохилшавандагони факультети мо конкурси калонтарин сурат гирифт. Ба фикрам, ин сабабҳои бисьёр дорад. Аз як тараф, суст будани кори касбинтихобкунӣ аст. Махфӣ нест, ки дар байни ҷавонон онҳое кам нестанд, ки ҳангоми интихоби касби ҳуқуқшинос саҳлангорӣ мекунанд. Бисьёр вақт онҳо ин касбро баъди тамошои фильмҳо, хондани романҳои саргузаштӣ, дар натиҷаи таассуроти шакли зоҳирӣ ва тарзи амали кормандони органҳои муҳофизати ҳуқуқ интихоб мекунанд. Як қисми ҷавонон ба факультети мо бо мақсади баъди таҳсил соҳиби мартаба шудан, қисми дигарашон ба сабаби нисбати фанҳои гуманитарӣ рағбат доштанашон дохил мешаванд.

Дар ин бора чӣ гуфтан мумкин. Фақат як чизро. Барои пушаймон нашудан ҳар яки онҳо бояд нағз фаҳманд ва дарк кунанд, ки «нони» ҳуқуқшинос ба осонӣ ба даст намеояд. Меҳнати вай ба андозае кори духтурро мемонад, вале духтур одамони ҷисман носолимро табобат мекунаду ҳуқуқшинос касони гирифтори бемории иҷтимоиро.

**АЗ РЕДАКЦИЯ.** Ягон «мизи мудаввар», ҳатто мубоҳиса ҳамаи проблемаҳои давлати ҳуқуқиро дар бар гирифта наметавонад. Ин ҷо ҳам мо ба иштирокчиёни гуфтугузори ғонбонаамон як мавзӯъ — ташаккули давлати ҳуқуқиро таклиф кардем. Вале гуфтугӯи муфассале сурат гирифт. Чӣ илоҷ, ин табиист. Фақат мехостем гуфтугузорамонро мухтасар ҷамъбаст намоем.

Партия дар Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС азму иродаи худро барои то ба охир расондани демократиконии ҷамъият тасдиқ карда, зарурати барпо намудани давлати ҳуқуқии социалистиро таъкид намуд ва кушоду равшан изҳор кард, ки ҳокимияти партияи ҳукмрон фақат тавассути қонунҳои давлат таъмин аст.

Инак, принципҳо эълон гардидаанд. Вақти он расидааст, ки деворҳои манзили умумии мо — давлатро бубардорем, ки дар он бояд ашхоси роҳбару мардуми комилҳуқуқ, ҳокимияти соҳибэътибору ҳуқуқи матину устувор ҷои баробарро гиранд.

---

**О. АҲМАДОВ,**
**мудири шӯъбаи Институти тадқиқоти илмии ахбороти илмӣ-техникии Госплани РСС Тоҷикистон**

# ВАБК БА ПУДРАТИ ИҶОРАВӢ МЕГУЗАРАД

**Дар РСС Тоҷикистон, чун дар дигар ноҳияҳои мамлакат, ҷорӣ намудани усулҳои нави хоҷагидорӣ, аз ҷумла дар деҳот, ҳанӯз ба қадри кофӣ маъмул нагардидааст. Сабаби ин пеш аз ҳама нарасидани таҷриба, адабиёти махсус ва методӣ, кадрҳои баландихтисос, муқобилати баъзе роҳбарону мутахассисони хоҷагиҳо, инчунин боварии комил надоштани одамон ба самаранокии хоҷагидорӣ дар асоси муносибатҳои иҷоравӣ дар сурати амалияи мавҷудаи усули маъмурию фармонфармоии идоракунӣ мебошад. Ин хусусиятҳои ҷорӣ намудани пудрати иҷоравӣ дар истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ маълуманд ва барои рафъи онҳо дар Пленуми июлии (с. 1988) КМ КПСС аз хусуси ҳадафмандии вақтҳои наздиктарин тартиб додану қабул кардани қонунҳои СССР дар бораи иҷора ва истифодаи замин фикру мулоҳиза баён карда шуд. Баробари қабул шудани ин қонунҳо, бешубҳа, яке аз калонтарин монеаҳои ҷорӣ гардидани усули пешқадами хоҷагидорӣ дар сектори аграрии иқтисодиёти мамлакат рафъ карда хоҳад шуд.**

ХОЧАГИИ қишлоқ дар ВАБҚ соҳаи асосии хоҷагии халқ мебошад: он ҷо 30 совхоз (то 1 сентябри соли 1988) амал мекунад. Соли 1987 аз 711 ҳазор гектар замини хоҷагии қишлоқ масоҳати умумии заминҳои кишт ҳамагӣ 18,9 ҳазор гектарро ташкил менамуд. Дар совхозҳои вилоят 40,6 фоизи коргарону хизматчиён машғули кор буда, 39,9 миллион сӯмина маҳсулоти умумӣ истеҳсол карда шуд. Минтақаҳои шарқӣ, марказӣ ва ҷанубии вилоят (районҳои Мурғоб, Ишкошим, Рӯшон ва Шуғнон) ба сабаби мавқеи географӣ ва бағоят маҳдуд будани майдонҳои кишт асосан барои чорвопарварӣ (парвариши чорво барои гӯшт ва гӯсфандпарварӣ), минтақаи ғарбӣ (районҳои Ванҷ ва Қалъаихум) барои чорвопарварӣ ва зироаткорӣ (парвариши чорвои калони шохдор, тамокупарварӣ, гӯсфандпарварӣ, замбӯри асалпарварӣ ва парвариши чорво барои гӯшт, тайёр кардани рустаниҳои дорувор) тахсис гардонда шудаанд.

69,8 фоизи майдони кишти вилоятро асосан алафҳои хӯроки чорво (алафҳои табиии бисьёрсола ва яксола) ва 20,6 фоизашро зироатҳои ембоб (ҷав, гандум ва ҷуворимаккаи силосбоб) ташкил медиҳанд. Дар заминҳои боқимонда картошка парвариш карда мешавад. Ҳосили миёнаи зироат дар совхоз бағоят паст аст: аз ҳар гектар камтар аз 10 цент-

нер ғалла, ҳамагӣ қариб 170 центнер картошка, 45 центнер беда ва алафҳои мавсимӣ, камтар аз 20 центнер мева ба даст оварда мешавад.

Нишондиҳандаҳои соҳаи чорводорӣ — соҳаи асосии хоҷагии қишлоқи вилоят, ки бештар аз нисфи маҳсулоти умумиро медиҳад, низ беҳтар нестанд. То 1 январи соли 1988 дар тамоми хоҷагиҳои вилоят 75,4 ҳазор сар чорвои калони шохдор, аз ҷумла 26,5 ҳазор сар модагов, 262,5 ҳазор сар гӯсфанд, 83,9 ҳазор сар буз ва 0,9 ҳазор сар асп мавҷуд буд. Дар айни замон истеҳсоли гӯшт ҳамагӣ 5,1 ҳазор тонна (ба ҳар сари аҳолии вилоят каме зиёдтар аз 33 килограмм), шир — 9,1 ҳазор тонна (қариб 60 килограмм), пашм 481 тоннаро ташкил дод. Ба ҳисоби миёна аз ҳар сар модагов ҳамагӣ 1022 килограмм шир дӯшида шуд, вазни чорвои калони шохдори ба ҳисоби гӯшт супурдашаванда ба ҳисоби миёна 220 — 225 килограмм, бузу гӯсфанд — 35 килограммро ташкил дод, аз ҳар мурғ 69 дона тухм гирифта шуд. Табиист, ки бо чунин нишондиҳандаҳо даромаднокии хоҷагиҳо, дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ бошад (ҷорӣ намудани он аз 1 январи соли 1989 оғоз ёфт), худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунии онҳоро бидуни аз бюҷети давлат ҷудо кардани маблағ таъмин намудан маҳол аст.

Маблағи дотация ба совхозҳои вилоят соли 1987-ум 2,6 миллион сӯмро ташкил дод, ки аз ҳисоби он дараҷаи миёнаи даромаднокии онҳо, ки ба 9,5 фоиз баробар аст, таъмин карда шуд. Вале 19 совхоз соли хоҷагиро бо 3,3 миллион сӯмина зиён анҷом дод. Бо вуҷуди ин музди кори солонаи хизматчиёну коргарони хоҷагии қишлоқ ба ҳисоби миёна 1285 сӯмро ташкил кард, ки ин ба 66 фоизи маблағи маҳсулоти умумии дар як сол истеҳсолкардаи ҳар коркун баробар аст. Дар натиҷа дар вилоят вазъияте ба амал омад, ки коркунон ба афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат ва беҳтар намудани сифати маҳсулоти истеҳсол мекардагиашон манфиатдор нестанд, суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат назар ба суръати афзоиши музди кор хеле паст аст (ба ҳар фоизи афзоиши ҳосилнокии меҳнат 2,25 фоизи афзоиши музди кор рост меояд). Сабабҳои чунин аҳвол ба ҳама маълуманд ва ҳамон омилҳое мебошанд, ки ба таъмини кори самараноки истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ имкон намедиҳанд. Барои вилоят, чун барои дигар ноҳияҳои мамлакат, гузаштан ба усулҳои нави хоҷагидорӣ яке аз муҳимтарин роҳҳои ҳалли проблемаи озуқаворӣ ва афзун гардондани даромаднокии соҳаҳои чорводорию зироати хоҷагии қишлоқ мебошад.

Барои рафъи камбудию нуқсонҳои зикрьёфта дар истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқи ВАБК пеш аз ҳама ҷорӣ кардану вусъат додани муносибатҳои иҷоравӣ ва тамоми шаклҳои пудрат имкон медиҳад. Дар ин ҷода қадамҳои нахустин гузошта шудаанд. Дар ибтидои соли 1988-ум 54 фоизи коркунони совхозҳо бо пудрати коллективӣ ва 6,7 фоизашон бо пудрати оилавӣ фаро гирифта шуданд. Дар баробари ин шумораи одамоне, ки аз рӯи усули пудрати коллективӣ кор мекунанд, кам шуд. Сабабаш дар он аст, ки бисьёр вақт коркунон ба пудрат бидуни тайёрии дахлдор гузаронда мешуданд. Дар баробари ин шумораи одамони тарафдори пудрати оилавӣ меафзояд, зеро онро аҳолӣ шакли пешқадаму амалии хоҷагидорӣ мешуморад. Истифодаи пудрати оилавӣ имкон медиҳад, ки сарфи меҳнати худ бо ҳаққи меҳнат пурратару аниқтар муқоиса намуда, мустақилият дар фаъолияти хоҷагӣ хеле зиёд карда шавад. Масалан, дар райони Ишкошим шумораи коркуноне, ки пудрати коллективиро истифода мебаранд, аз 95,5 фоиз то ба 55 фоиз кам шуда, шумораи одамони пудрати оилавиро интихоб карда аз 24 кас ба 1400 нафар расид. Чунин ҳодиса дар районҳои Ванҷ, Қалъаихум ва Рӯшон низ мушоҳида гардид.

Ба қавли мутахассисон, гузаштан ба ин шакли пудрат ба истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, асосан гӯшту картошка таъсир расонд. Аллакай тамоюли камшавии зиёни хоҷагиҳо ва арзиши аслии маҳсулот ба назар мерасад. Дар баробари ба афзудани самараи истеҳсолоти хо-

ҷагин қишлоқ мусоидат кардани пудрати коллективӣ вай боиси хеле зиёд шудани истеҳсоли маҳсулот нагардид. Ба фикри мо, сабабҳон асосии чунин аҳвол инҳо мебошанд.

**Саҳву хатоҳои ташкили кор.** Чунон ки зикр ёфт, пудрати коллективӣ бидуни тайёрии пешакии иқтисодӣ ва бозсозии ташкилӣ-структурӣ, аз ҳама асосиаш бе ягон кори эзоҳотӣ дар байни аҳолӣ ҷорӣ карда мешуд. Коллективҳои сершумор (аз 20 то 50 нафар коркунон) барпо карда мешуданд, структураи дохилӣ ҳамон роҳбарони таъиншудае боқӣ мемонданд, ки меъёри иштироки меҳнатии ҳар коркунро мисли пештара муайян мекарданд. Усули маъмурию фармонфармоии идоракунӣ ва тасаввуроти кӯҳна дар боран он, ки танҳо дар сурати мавҷудияти ҷузъҳои калон ба даромаднокии зиёди истеҳсолот ноил шудан мумкин аст, мухолифи усулҳои ҳозиразамони иқтисодии идоракунӣ буда, имкон намедиҳанд, ки захираҳои дохилӣ аз ҳисоби фаъолгардонии омили инсонӣ ошкор сохта шаванд.

**Камбудиҳои дорои характери иқтисодӣ.** Мувофиқи тавсияю дастурамалҳо коллективҳое дар асоси пудрат коркунанда ҳисоб мешаванд, ки авансдиҳии вақтбайъро ба кор мебаранд. Амалан ин боиси баробарҳақдиҳӣ, кам шудани ҳосилнокии меҳнат ва манфиатдор набудани аъзоёни коллектив ба натиҷаҳои ниҳоии фаъолияти худ гардид. Чунон ки таҳлил нишон медиҳад, дар чунин коллективҳо музди кор дар навбати аввал ба натиҷаҳои мобайнӣ вобаста буда, ҳаққи эҳтимолӣ аз рӯи натиҷаи ниҳоӣ таъмин намешавад. Ин фаҳмост, чунки ҳаққи ҷории меҳнат барои кори ба ҷо овардашуда ё вақти барои он сарфшуда, ки дар шакли аванс дода мешавад, ҳаққи кафолатнок буда, онро кам кардан мумкин нест, ҳатто дар мавриде, ки коркунон дар тӯли тамоми мӯҳлат назар ба музди ҳақиқатан кор кардаашон бештар музд гирифтаанд.

Ба ҷумлаи сабабҳои дорои характери иқтисодии наафзудани самараи кори коллективҳои пудратӣ мавҷуд набудани **ҳисоби хоҷагии дохилиро** низ дохил кардан мумкин аст, ки дар шароити он натиҷаи ниҳоӣ бо хароҷоти бевоситаи моддӣ ва дигар хароҷотҳо ҳамандоза намешавад. Ба кам шудани хароҷот системаи мукофотонии дар пудрати коллективӣ истифодашаванда низ мусоидат намекунад (умуман дар мамлакат ҳиссаи мукофот барои сарфа дар музди кори умумии коркунони коллективҳои пудратии деҳот як фоизро ҳам ташкил намедиҳад).

Ба пастшавии самараноки кори коллективҳои пудратӣ ҳамин ҳам боис мешавад, ки ҳуқуқҳои чунин коллективҳо ҳанӯз аз ҷиҳати юридикӣ пурра эътироф нашудаанд. Вақте ки дахолати роҳбарон ба фаъолияти хоҷагии коллектив зиён меоварад, инчунин дар сурати шартномаро риоя накардани хоҷагиҳо роҳбарони хоҷагиҳо аз ҳамин ҳолатҳо истифода мебаранд. Ҳодисаҳои бо тухмӣ, нурӣ, техника ва дигар воситаҳои асосӣ сари вақт таъмин карда нашудан ҳанӯз бисьёранд, вале роҳбарони хоҷагиҳо барои ин амалан товон намедиҳанд.

Коркунони хоҷагии қишлоқи ВАБК дар боби беҳтар гардондани фаъолияти иқтисодӣ аз ҷорӣ кардану вусъат додани пудрати иҷоравӣ умеди калон доранд. Дар он сурат ҳаққи меҳнати коркунон мувофиқи афзудан ё кам шудани даромади ҳисоби хоҷагӣ тағьир меёбад. Тайёрӣ ба ҷорӣ намудани муносибатҳои иҷоравӣ дар сектори аграрӣ амалан соли 1988 оғоз ёфт. Кӯмаки методию амалие, ки гурӯҳи кории аз ҷумлаи мутахассисони Госплан ва Комитети давлатии агросаноатии республика, олимони иқтисодшинос барпо кардашуда ба хоҷагиҳо мерасонад, аҳамияти калон дорад. Дар натиҷа, то 1 сентябри соли 1988 дар ҳамаи районҳои ВАБК барои иҷораи замин, чорво, техника ва дигар воситаҳои асосии истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ қариб ҳазор шартнома баста шудааст. Ин шакли хоҷагидорӣ бештар дар районн Ванҷ ҷорӣ мегардад. Дар он ҷо барои иҷораи замин 267 шартнома баста шудааст. Дар районн Қалъаихум 150 чунин шартнома баста, бештар аз 70 гектар замин ба иҷора дода шудаст. Танҳо дар совхози «Рошткалъа»-и

району Шуғнон аз рӯи 45 шартнома 30 гектар замин ба иҷора дода шудааст.

Бояд қайд кард, ки дар районҳои зикрьёфта ва районн Шуғнон танҳо заминҳои бекорхобида ба иҷора дода мешаванд, ки ин аз беҷуръатии роҳбаронн хоҷагиҳо, муносибати онҳо ба ҷорӣ намудани пудрат ҳамчун маъракаи навбатӣ гувоҳӣ медиҳад. Аммо гуфтан мумкин нест, ки ҳамаи роҳбарон чунин мавқеъро ишғол менамоянд. Масалан, роҳбарияти совхози «Ватан»-и районн Шуғнон баръакси онҳо амал мекунад. Ин совхоз дар вақтҳои наздиктарин ба яке аз хоҷагиҳое табдил ёфта метавонад, ки онҳо ба туфайли васеъ истифода бурдани шаклҳои пешқадами хоҷагидорӣ аз қатори хоҷагиҳои зиёновар ба гурӯҳи хоҷагиҳои сердаромад дохил мешаванд. Дар ин ҷо ҷуръат карда заминҳои партову бекорхобидаро не, балки заминҳои обьёришавандаро ба иҷора додаанд. Онҳо таносуби таваккали оқилона ва боварӣ, тайёрии иқтисодӣ ва мутобиқати манфиатҳои хоҷагӣ, иҷорагирони ҷудогона ва ҷузъҳои пудратиро таъмин менамоянд. Тайёрии иқтисодӣ ҳангоми ҷорӣ намудани пудрати иҷоравӣ яке аз шартҳои зарурӣ ва муҳим мебошад. Дар совхози «Ватан» барои истеҳсоли ғалла, картошка, бехмева, алафҳои бисьёрсолаю яксола, беда, меваҳои донакдору тухмакдор, меваҳои хушк, инчунин сабзавот ҳисобу китоб гузаронида шуд. Ҳангоми ба иҷора додани техникаи хоҷагии қишлоқ ва нақлиёти автомобилӣ, ки пештар ба совхоз зиёни бисьёр меовард, муайян кардани шартҳои пудрати иҷоравӣ дар истеҳсоли маҳсулоти чорво (барои гӯшт парвариш кардани гӯсфанд, буз ва ҳайвони калони шохдор, истеҳсоли пашм, шир, маҳсулоти ширӣ) ба ҳисобу китоби аниқ диққати махсус дода шудааст.

Дар шароити минтақаи баландкӯҳ мавҷуд набудани техникаи хурдҳаҷму боэътимод барои кор дар доманакӯҳҳо ва хусусиятҳои хоси кори хоҷагиҳо истеҳсоли на ҳар навъи маҳсулот ба иҷорагирон фоидабахш аст. Ин омил бояд ҳангоми муқаррар намудани ҳаққи иҷора ва интихоби воситаҳои асосии ба иҷоракорон додашаванда ба назар гирифта шавад. Ҳисобу китоб нишон медиҳад, ки дар совхозҳои вилоят ба иҷоракорон барои кишти картошкаю сабзавот гирифтани замин қулайтар аст (даромади солонаи иҷоракор танҳо аз маҳсулоти ба хоҷагӣ супурда аз 1200 то 1500 сӯмро ташкил медиҳад) ва гирифтани замин барои истеҳсоли алафҳои табиӣ ва яксола (200 сӯм), меваҳои донакдору тухмакдор, инчунии меваҳои хушк (аз 100 то 450 сӯм) камтар фоида мебахшад. Мавриди ба иҷора гирифтани чорво низ душвориҳои муайян ба амал меоянд. Масофаи дур, пурхатарии роҳи чарогоҳ, набудани миқдори кофии хӯроки чорво, аз ҷумла хӯроки омехта, имконияти калон надоштани хоҷагиҳо барои ба иҷоракорон сохта додани оғилхона ва дигар омилҳо алхол иҷоракоронро барои парвариши бузу гӯсфанд кам ҳавасманд мегардонанд. Вале ин масъаларо низ ҳал кардан мумкин аст. Ҳамааш ба миқдори чорвои барои фарбеҳкунӣ гирифташуда, хелҳои воситаҳои асосии истеҳсолот (масалан, агар на танҳо чорво, балки барои парвариши миқдори зарурии хӯрокӣ замин ҳам ба иҷора гирифта шавад), иҷорапулӣ, имкониятҳои хоҷагӣ дар бобати бо ҳамаи ашьёи зарурӣ таъмин намудани чорводорон вобаста аст.

Ба иҷора додани чорво барои истеҳсоли гӯшт назар ба иҷораи замини кишти зироатҳои хӯроки чорво нисбат ба райони Шуғнон дар райони Ишкошим беҳтар аст. Ҳисобу китобе, ки дар совхози Исмоилов гузаронида шудааст, нишон медиҳад: парваришу фарбеҳкунии 334 сар ҷавона ва 20 гектар заминро барои истеҳсоли хӯроки чорво иҷора гирифтани коллективи иборат аз 10 кас имкон медиҳад, ки моҳонаи ҳар иҷоракор ба ҳисоби миёна ба бештар аз 680 сӯм (дар район ба ҳисоби миёна 119 сӯм аст) расонда шавад. Зимнан даромади софи совхоз 76,1 ҳазор сӯмро ташкил хоҳад кард (ба шарти боқӣ мондани дотацияи муқаррааргардидаи илова ба нархи харид).

Дар Помир ба иҷора додани замин барои кишти картошка беҳтар

аст. Маълум аст, ки картошкаи районҳои баландкӯҳи республика хушсифаттар буда, онро дер нигоҳ доштан мумкин аст. Бинобар ин ба иҷоракорон додани замин барои парвариши картошка яке аз роҳҳои оқилонатарини афзун гардондани миқдори картошка барои таъмини аҳолии дигар районҳои республика мебошад.

Ҷорӣ кардану вусъат додани муносибатҳои иҷоравӣ дар совхозҳои ВАБҚ акнун оғоз ёфтааст. Проблемаю душвориҳо алҳол бағоят бисьёранд. Ба ин кори муҳим бевосита дар хоҷагиҳо кам диққат медиҳанд. Мутахассисон бояду шояд тайёр карда нашудаанд, коркунони деҳот ҳам аз ҷорӣ кардани шакли пешқадами хоҷагидорӣ нағз воқиф нагардидаанд ва ба ин кор тайёр нестанд.

Ба фикри мо, ба ҷорӣ гардидану вусъат ёфтани пудрати иҷоравӣ дар совхозҳои вилоят ҳамин ҳам монеъ мешавад, ки на ҳамаи роҳбарон, иқтисодчиён, мутахассисони хоҷагии қишлоқ, инчунин деҳқонон ба пудрати иҷоравӣ ҳамчун роҳи имконпазири дар солҳои наздик таъмин намудани худхароҷотбарорӣ, дар оянда — худмаблағтаъминкунии хоҷагиҳо баҳои даркорӣ медиҳанд. Охир совхозҳо то ҳол дар ҳалли муҳимтарин масъалаҳои фаъолияти хоҷагӣ комилан мустақил нестанд. Масалан, барои вайрон накардани графики вилоятӣ ва районии ба давлат супурдани гӯшт совхозҳо бисьёр вақт маҷбуранд дар охири квартал чорвои то ба дараҷаи даркорӣ фарбеҳнашударо супоранд. Хоҷагиҳо то ҳол мустақилона ҳал карда наметавонанд, ки барои кишти ин ё он зироат чӣ қадар замин ҷудо кунанд. Асосҳои муносибатҳои мутақобили ҳисоби хоҷагии совхозҳо бо органҳои болоӣ муайян карда нашудаанд. Дар хоҷагиҳо алҳол маълумотҳои зарурии иқтисодӣ (амсоли вазъияти иқтисодии хоҷагиҳо дар шароити ҳисоби хоҷагӣ, имконияти зиёд кардани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ аз ҳисоби аз иҷоракорон харидани маҳсулоти зиёдатӣ; афзун гардондани фондҳои ҳавасмандгардонии иқтисодии хоҷагиҳо дар сурати барзиёд иҷро кардани плани давлатӣ; зиёд кардани ҳаққи меҳнат ва мувофиқан баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии иҷоракорон ва коркунони совхозҳо) вуҷуд надоранд.

Амалияи кӯҳнаи хоҷагидорӣ, ки дар одамон нисбати ҳар навигарӣ психологияи нобовариро ба вуҷуд овард, низ монеаи калон мебошад. Дар сӯҳбатҳо бо деҳотиён маълум гардид: ҳозир на ҳамаи онҳо боварӣ доранд, ки ислоҳоти иқтисодӣ маъракаи навбатӣ нест, шартномаҳои иҷоравӣ риоя карда мешаванд, муносибатҳои иҷорадиҳанда ва иҷорагиранда муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ мегарданд.

Дар пропагандаи муносибатҳои иҷоравӣ дар деҳот органҳои партиявию советӣ, фаъолони идеологӣ роли муҳим мебозанд. Вазифаи онҳо ба ҳар меҳнаткаш фаҳмондани шартҳои асосии ҷорӣ ва паҳн намудани муносибатҳои иҷоравӣ мебошад. Вақте ки замин ва дигар воситаҳои асосии истеҳсолот ба мӯҳлати муқарраргардида ба меҳнаткашони деҳот дода мешаванд, онҳо бори нахуст имконият пайдо мекунанд, ки сарфи ҳақиқии меҳнаткашонро бо ҳаққи меҳнати худашон муқоиса намоянд. Дар ин бобат 12 октябри соли 1988 дар маҷлиси машваратӣ дар КМ КПСС М. С. Горбачёв гуфт: «...Ҳозир аз ҳама асосиаш, рафиқон, одамро ба замин ҳамчун хӯҷаини комилҳуқуқ баргардондан лозим аст. Мазмуну маънои бозсозии муносибатҳои иқтисодӣ дар деҳот низ дар ҳамин аст».

Аз сабаби бағоят маҳдуд будани майдонҳои кишт, аз ҳад зиёд меҳнатталаб будани кушодани заминҳои нав, таркиби бади хок, мавҷуд набудани техника барои ҷамъ кардани санг ва дигар мошину механизмҳои махсус барои минтақаи кӯҳистон ба иҷора додани замин вазифаи муҳимтарини иҷтимоию иқтисодӣ ва иҷтимоию сиёсӣ мебошад. Аз як тараф, ин гузаштан ба шаклҳои нави хоҷагидорӣ мебошад, ки дар шароити он ҳалли проблемаи озуқаворӣ имконпазир аст, аз тарафи дигар, истеҳсоли иловагии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ барои васеъ наму-

дани доираи сарфи меҳнат дар соҳаҳои коркарди маҳсулоти комплекси агросаноатӣ шароит муҳайё месозад. Ин роҳи ҳалли дигар проблемаи барои ВАБҚ муҳимтарин — таъмини шуғли комил ва истифодаи оқилонаи ресурсҳои меҳнатӣ мебошад. Дар марҳалаи якуми ҷорӣ намудани муносибатҳои иҷоравӣ дотацияи давлатро барои комплекси агросаноатӣ нигоҳ доштан зарур аст. Вале андозаи он бояд на аз рӯи нишондиҳандаҳои ба дастомада, балки бо ёрии нормативҳои илман асоснок муайян карда шавад.

Баъзе роҳбарони гуногунмартаба чунин ақида доранд, ки дар ВАБҚ бо роҳи аз нав ташкил кардани хоҷагиҳо ва дар зинаи районҳо муттаҳид намудани онҳо, ихтисор кардани шумораи барзиёди кадрҳои идоракунӣ истеҳсолоти хоҷагии қишлоқро пурсамар гардондан мумкин аст. Ба фикри мо, ин ақида бояд таҷдиди назар карда шавад, чунки вай ба қонунҳои қабулшуда дар бораи корхонаи давлатӣ ва кооперация мухолиф аст. Бо назардошти вазифаҳои таъмини кори пурсамари хоҷагиҳо дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ чунин масъалаҳоро бояд худи коллективҳои меҳнатӣ ҳал намоянд. Ҳаминро низ ёдрас мекунем, ки чанде пеш дар ВАБҚ муттаҳид кардани якчанд хоҷагиҳо боиси бад шудани фаъолияти хоҷагии онҳо ва тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ гардид. Масалан, дар райони Шуғнон совхозҳои ба номи Дзержинский ва «Ватан» муттаҳид гардонда шуданд ва ҳар сол кори ин хоҷагӣ бештар зиён овард, ки он қариб ба як миллион сӯм расид. Сипас совхозҳо боз ҷудо карда шуданд ва зиёни онҳо хеле кам гардид. Аз рӯи ҷамъбасти кор дар соли 1988 совхози «Ватан» кам бошад ҳам, ба ҳар ҳол фоида ба даст овард.

Ҳозир дар республика натиҷаҳои аввалини кор дар шароити пудрати иҷоравӣ ҳосил гардидаанд, таҷрибаи ноҳияҳои дигари мамлакатро низ бояд ба назар гирифт. Таҷрибаи маэкур дар матбуоти давраги васеъ интишор ёфта ва дар маҷлиси машваратӣ дар КМ КПСС баррасӣ гардид. Дар маҷлиси машваратӣ дар КМ КПСС М. С. Горбачёв хулосаи муҳиме баровард: «Ба ҳар ҳол ҳозир қатъӣ бояд гуфт: хоҷагиҳо бояд ба шаклҳои нави иқтисодӣ гузаранд. Он гоҳ ба якеҳо шароити имтиёзнок ва ба дигарон барои норозигӣ баҳона намешавад». Дар воқеъ, иҷора ҳамон вақт натиҷаи назаррас мебахшад, ки агар оилаҳои ҷудогона, звеноҳо ва гурӯҳҳои одамон не, балки хоҷагиҳои том бо он фаро гирифта шаванд. Ба ин таҷрибаи вилояти Орёл, ки дар маҷлиси машваратии котибони якуми КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварию вилоятии партия таҳлил гардид, гувоҳӣ медиҳад.

Ба ҳамин тариқ, ҷорӣ ва паҳн кардани пудрати иҷоравӣ дар сектори аграрии ВАБҚ роҳи барҳам додани зиёноварии хоҷагиҳо ва таъмини даромаднокии хоҷагии қишлоқи вилоят мебошад. Дар ин асос дигаргунсозии иҷтимоии ҳаёти одамон амри воқеъ мегардад, ки ин мақсади ниҳоии бозсозии механизми хоҷагӣ мебошад.

# КӢ САДДИ РОҲ МЕШАВАД?

ДАР МУЛОҚОТ дар ҚМ КПСС бо коркунони коллективҳои иҷоракори пудратии комплекси агросаноатӣ, роҳбарони органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ, мутахассисони хоҷагии қишлоқ М. С. Горбачёв таъкид намуд, ки аз байни ҳамаи масъалаҳои муҳим масъалаи озуқаворӣ дар мадди аввал меистад. «Мо, — гуфт ӯ, — масъаларо ба таври зайл мегузорем: норавост, ки корро кашол додем ва роҳи ҳалли куллии ин масъаларо дарьёфт накардаем». Вазифаи таъмини мамлакат бо хӯрокворӣ бевосита ба рушди хоҷагии қишлоқ, афзудани самараи ҳамаи соҳаҳои он вобаста аст. Яке аз фишангҳои тавоное, ки метавонад механизми боздориро дар пешрафти соҳаҳои озуқаворӣ бишканад, иҷоракорӣ ва ҷорӣ шудани ҳисоби пурраи хоҷагӣ мебошад.

Афзалияти шакли иҷоравии хоҷагидорӣ баҳснопазир ва ба ҳама маълум аст: коллективҳои иҷоракор барои колхозу совхозҳо аз ҷиҳати иқтисодӣ муфиданд ва худи иҷоракорон ҳам ба афзудани самараи истеҳсолот назар ба ҳар каси дигар бештар манфиатдор мебошанд. Хӯҷаини замин пайдо шуд. Ҳамон деҳқоне, ки муддати тӯлонӣ дар ӯ ҳисси хӯҷаинро несту нобуд карданӣ буданд.

Дар вохӯрии аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии бюрои ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон бо иҷоракорону роҳбарони ҷузъҳои пудратӣ ва звеноҳои оилавӣ М. Усейнов аз совхози «Сағирдашт»-и райони Қалъаихум чунин нақл намуд: «Ман аз ним гектар замини худ 25 халта картошка ғундоштам. Вале писаронам, ки дар байнашон мутахассисони дипломдору механизаторон ҳастанд, аз ҳамин қадар замин ду баробар кам ҳосил ба даст овmarданд. Барои чӣ? Барои он ки кор карданро аз ёд баровардаанд. Ва фақат пудрати оилавии иҷоравӣ ба онҳо ҳисси хӯҷаини заминро баргардонда метавонад. Бинобар ҳамин ҳам ман фарзандонамро ба корҳои боғе ҷалб намудам, ки аз совхоз ба иҷора гирифтам. Мо назар ба токпарварони дигар ҳосили бештаре ба даст овардем. Албатта, ман дарди онҳоеро, ки аз нарасидани техника барои кори заминҳои пуштакӯҳ шикоят мекунанд, нағз мефаҳмам. Ин гуна техника ба мо ҳам лозим аст. Вале замин чӣ гуноҳ дорад? Охир ниёгонамон аз ҳамин замин ҳамеша ҳосили фаровон мерӯёнданд-ку. Ғайрат бояд кард. Имрӯз моро ба ин фақат иҷоракорӣ водор мекунад, вай мустақилияти деҳқонро таъмин менамояд».

Дар ҳамон вохӯрӣ бисьёр ҳамин гуна коллективҳои иҷоракор зикр шуданд, ки онҳо дар муддати кӯтоҳ самараи замин, ферма ва ё боғи ба иҷора гирифтаашонро хеле зиёд кардаанд. Зимнан, чун қоида, иҷоракорон ва звеноҳои оилавӣ назар ба дараҷаи миёнаи хоҷагӣ ҳосили бештаре мерӯёнанд. Масалан, звенои оилавии Д. Мирзобеков аз совхози «Лахш»-и райони Ҷиргатол аз чор гектар замин соли гузашта ба

ҳисоби миёна 442 центнерӣ картошка ғундошт, ҳол он ки дар совхоз ҳосили миёнаи ҳар гектар ҳамагӣ 225 центнерро ташкил дод. Звенои оилавии Н. Арзобеков аз совхози «50-солагии СССР», райони Ванҷ, ки 70 сар модаговро ба иҷора гирифтааст, аз ҳар сар модагови ҷӯшой назар ба совхоз ду баробар зиёд шир гирифт. Натиҷаҳои кори звенои оилавии чорвопарвар М. Турсунова аз колхози «Роҳи Ленин»-и райони Хуҷанд ҳақиқатан ҳам рекордӣ буданд — вай аз ҳар модагови ҷӯшой беш аз панҷ ҳазор килограмм шир ҷӯшид. Дар колхоз бошад, фақат 3300 килограммӣ шир меҷӯшанд. Иҷоракор Д. Бобоев аз совхози «Роҳи Ленин»-и райони Ӯротеппа аз панҷ гектар замини бекорхобида зиёда аз якуним тонна нахӯд гирифт. Зимнан, ӯ дар ин замин дар вақти аз кори асосиаш холӣ кор кард, чунки шуғли асосиаш токпарварист.

Мисолҳои натиҷаҳои баланд ба даст овардани звеноҳои иҷоракор ва оилавӣ дар республика бисьёранд. Аммо иҷоракорон изҳор мекунанд, ки боз ҳам бештар маҳсулоти гуногуни хоҷагии қишлоқ дода метавонанд. Метавонанд, вале алҳол надодаанд. Чунки назар ба комьёбиҳо масъалаҳои ҳалталаб бисьёртаранд. Ба одамони ташаббускоре, ки ба ин кор камар бастаанд, лозим меояд аз рӯзи ба иҷора гирифтани замин, сипас дар давраи истеҳсоли маҳсулот ва, ниҳоят, ҳангоми ба истеъмолкунандагон фурӯхтани он мамониату душвориҳои зиёдеро бартараф намоянд. Чунончи, Р. Сатторов аз совхози «Сабзавоткор»-и райони Ёвон маҷбур шуд барои ба иҷора гирифтани 14 гектар замини назди қишлоқ ҳатто ба комитети райони партия муроҷиат намояд. Ӯ ҳамроҳи шаш фарзанди калонсолаш меҳнат кард. Звенои оилавӣ ҳосили фаровони зироати полизӣ гирифт. Ғайр аз ин, Сатторовҳо байни ҷӯякҳо кунҷит кошта, ду тонна ҳосил ғундоштанд. Агар маъмурияти совхоз ба ин шартномаи иҷоракорӣ имзо намегузошт, кӣ аз ин бештар зарар медид? Албатта, хоҷагӣ, вале деҳқон ҳам аз нафъи он маҳрум мешуд. Ин ба ҳама равшан аст, аммо дар маҳалҳо бо ҳамин гуна амалияи боздорӣ зуд-зуд дучор шудан мумкин аст. Ҳамаи гап дар ҳамин аст, ки роҳбарони колхозу совхозҳо, умурҳои иқтисодии хоҷагиҳо ба вусъати шакли иҷоравии кор бештар халал мерасонанд, онҳо ба тарзи кӯҳнаи кор одат кардаанд ва намехоҳанд ташвишашонро зиёд кунанд. Чун қоида, даромаднокии хоҷагӣ ҳар қадар паст бошад, муқобилати роҳбарони он ҳамон қадар зиёд мешавад. Бинобар ин деҳқон маҷбур аст барои иҷорагирӣ мубориза барад. Ва агар онҳое, ки заминро ба иҷора гирифтанианд, дар комитети райони партия ё РАПО дастгирӣ карда нашаванд, роҳбарони хоҷагиҳо ғолиб мебароянд. Ана як мисол.

А. Шокиров аз совхози «Самсолиқ»-и райони Комсомолобод соли гузашта дар як гектар картошка кишт карда, назар ба дараҷаи миёнаи совхоз бештар ҳосил гирифт ва комилан асоснок аст, ки ӯ аз маъмурияти совхоз хоҳиш кард, ки барояш боз панҷ гектар замин ҷудо кунад. Вале бо сабабҳои номаълум ин хоҳиши ӯ рад карда шуд. Ва ин гуна ҳодисаҳо вақте рӯй медиҳанд, ки масъалаи бо картошка таъмин намудани аҳолии республика басо тезу тунд шудааст.

Ҳоло одамоне кам нестанд, ки дорои ҳамаи сифатҳои ба иҷоракор хос: таҷрибаи деҳқонӣ, дониши технология, маълумоти зарурии иқтисодӣ мебошанду вале ба иҷоракорӣ майлу рағбат зоҳир намекунанд. Онҳо ба ҳамин эътимоди комил надоранд, ки хоҷагиҳо ба миқдори кофӣ бо тухмии хушсифат, нақлиёт барои кашондани ҳосили рӯёндашуда ва зарф таъмин мекунанд. Ин масъалаҳо имрӯз аз масъалаҳои асосие мебошанд, ки ба ташаббуси мардум дар маҳалҳо халал мерасонанд.

Тобистони соли гузашта ман шоҳиди азобу уқубати роҳбарони звеноҳои оилавӣ ва коллективҳои иҷоракори совхози «Иркутский»-и райони Ленин шудам. Онҳо бо ранҷи зиёд ҳосили фаровони сабзавоту зироати полизӣ рӯёнданд. Вале масъалаи нақлиёт ва ҷои фурӯши маҳсулот кӯндаланг истод. Кор ба дараҷае мерасид, ки иҷоракорон аз ҳисоби худ мошини боркаш киро карда, ба ҷустуҷӯи дӯкони харидкунандаи

маҳсулоташон раҳсипор мешуданд. Ҳодисаҳое ҷой доштанд, ки онҳо маҳсулоташонро фурӯхта натавониста бармегаштанд. Албатта, дар ин шароит кори иҷорагирӣ пеш намеравад, барои он кафолатҳои боэътимоде заруранд. Дар акси ҳол ташаббуси одамони кордону меҳнатдӯст дар маҳалҳо бар бод хоҳад рафт.

Ё худ боз як мисоли ҷолиб. Дар ибтидои соли гузашта дар райони Шаҳртуз кооперативи «Иҷоракор» ташкил ёфта буд. Кооператорон истеҳсолу харид кардан ва ба Душанбе бурда фурӯхтани маҳсулоти хоҷагии қишлоқро мақсади асосӣ қарор дода буданд. Чӣ ҷои гап, нияти хубест! Вале дар давраи хотимавӣ кооператив дучори душвориҳои ғайри чашмдошт гардид. Ҳам маҳсулот буду ҳам нақлиёт, аммо барои ҷустуҷӯи дӯкон якчанд ҳафта вақт сарф шуд. Охири охирон чанд дӯкони тобистонае сохта шуд ва бояд гуфт, ки кооператорон хуб кор карданд.

Ҳоло мо бисьёр вақт дар маҳалҳо бо ҳодисаҳои барои иҷоракорон ҷудо кардани замини бадтарин, ба миқдори кофӣ бо нуриҳои минералию пору, бо оби кишт ё еми хушсифат таъмин накардани онҳо дучор мешавем. Масалан, баҳори соли гузашта дар колхози ба номи Ленини райони Колхозобод барои бригадаи иҷоракорони В. Ли тухмие ҷудо карда шуд, ки мувофиқи паспорт қобилияти сабзиши он 76 фоиз буд. Намуди зоҳирии он боиси шубҳа гардид. Бинобар ин тухмиро санҷиданд ва маълум шуд, ки қобилияти сабзишаш ҳамагӣ 60 фоиз аст. Тухмии дигар гирифтан муяссар нагардид ва маҷбур шуданд тухмии бадсифатро истифода баранд. Табиист, ки тирамоҳ ҳосили хеле паст рӯёнда шуд. Барои зиёни расондашуда кӣ ҷавоб дод? Алҳол фақат иҷоракорон зарари моддӣ мебинанд.

Аз як тараф, мо дар бораи мустақилияти комили иҷоракорон сухан меронем, аз тарафи дигар, бояд иқрор шуд, ки дар амалия аз он дараке нест. Масалан, бригадаи В. Ли мехост, ки бори дуюм бодиринг кишт кунад, аммо правленияи колхоз талаб мекард, ки лаблабуи хӯроки чорво, яъне зироате кишт карда шавад, ки иҷоракорон технологияи парвариши онро намедонистанд. Баҳсу мунозира кашол ёфту вақти кишти дубора аз даст дода шуд.

Яке аз даъвоҳои асосии қариб ҳамаи иҷоракорон ба роҳбарон ҳамин аст, ки колхоз ё совхоз шартномаи ба иҷора додани заминро ба имзо расонда, дар амал аз кори минбаъдаи якҷоя дур мешавад, роҳбарият вазифаашро адошуда меҳисобад. Чунончи, Ш. Раҳимов аз совхози «Файзобод» чунин нақл кард:

— Дар аввали соли гузашта ба мо замин доданд. Ба пули худ тухмии нахӯд ва картошка харидем. Магар ин дуруст аст?

Ду ҷавони ғайратманд муддати дароз аст, ки заминҳои бекорхобидаи колхози «Победа»-и райони Ленинро ба иҷора гирифта, кооперативи оид ба истеҳсоли гӯшти харгӯш ташкил карданианд. Ва инак чанд моҳ аст, ки онҳо остонаи правленияи колхоз, Комитети агросаноатии республика, РАПО ва комиҷроияи райониро охурча карда, дар ҷустуҷӯи шахсони масъуле мебошанд, ки ба онҳо ҳуҷҷати зарурие медиҳанд ё имзо мекунанд. Ҳуқуқшиноси колхоз бошад, изҳор кард, ки «ба тороҷ кардани замини колхоз роҳ намедиҳад». Аз хусуси чӣ гуна «тороҷи» замин сухан меравад? Эътимод дорам, агар дар мамлакат қонун дар бораи иҷоракорӣ мебуд, ин гуна гапҳо намешуданд. Он гоҳ иҷоракорон барои арзи вуҷуд кардан ҳуқуқи комили юридикӣ медоштанд.

Ҳоло ҳуқуқшиноси колхози «Победа»-и райони Ленин барин муқобилони иҷоракориро дарьёфт кардан душвор аст, вале дар ҳар хоҷагӣ, ҳар комиҷроияи қишлоқ ва ҳатто комиҷроияи шаҳр муқобилони ноаёни навигариҳои иқтисодию ташкилӣ ҳанӯз кам нестанд. Баъзе аз онҳо бо баҳонаи мубориза баҳри пок нигоҳ доштани музаффариятҳои социализм даъво мекунанд, ки гӯё дар шароити он ҳисоби хоҷагии иҷоравӣ ва кооперативӣ вуҷуд дошта наметавонад. Дигарҳо дар сухан тарафдори сиёсати солимгардонии иқтисодиёт буда, дар амал ба он зарраe

ҳам кӯмак намерасонанд, баъзан, баръакс, онро бо ҳар баҳона халалдор месозанд.

Хоҷагиҳон районҳои Исфараю Шаҳртуз аз моҳи июли соли 1988 ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ, худмаблағгузорӣ ва худхароҷотбарорӣ гузаштаанд. «Албатта, ҷорӣ кардани ин ҳама душвор буд: хоҷагиҳо дар ин бобат таҷриба надоштанд, — нақл мекунад раиси кооперативи ҷорикунандаи «Ҳисоби хоҷагӣ» С. П. Иванов. — Аввал моро ҳам мутахассисони хоҷагиҳо, ҳам РАПО ва ҳам комитетҳои районии партия дастгирӣ карданд. Вале лаҳзае фаро расид, ки мо қариб нисфӣ кам кардани шумораи кормандони тамоми аппаратҳои идоракуниро таклиф намудем. Ана баъди ҳамин муқобилон пайдо шуданд. Зимнан, ҳеҷ кас рӯирост муқобил набаромад, дар сухан ҳама идеяҳон навро маъқул донистанд ва тарафдорӣ карданд. Вале дар амал онҳо ба деҳқонон талқин менамуданд, ки хоҷагиҳо аз ҷорӣ кардани ҳисоби пурраи хоҷагӣ бохт мекунанду бас».

Ба хоҷагиҳои гуногуни республика рафта ва бо иҷоракорон, роҳбарони звеноҳои оилавии иҷоракор сӯҳбат карда, кас ба хулоса меояд: худи деҳқонон, колхозчиёну коргарони совхозҳо тарафдори муносибатҳои иҷоравӣ мебошанд, чунки онҳо нафъи ҳам моддию ҳам маънавӣ дошта, дар одамон ҳисси хӯҷаинро мепарваранд, ба онҳо дар бораи он ғамхорӣ карданро меомӯзанд, ки чи фардою чи пас аз як ва ҳатто якчанд сол замини ба иҷора гирифташуда на танҳо фоида оварад, балки он сол аз сол афзояд. Одатан, ба меҳнаткаши ҳақиқӣ сардор лозим нест — ба бисьёр масъалаҳо ӯ худ нағз сарфаҳм меравад. Агар ба мутахассис зарурате пайдо шавад, пас мутахассисе, ки ба иҷоракор ин ё он масъаларо фаҳмонда медиҳад, бояд ба андозаи арзанда, на каму на зиёд музд гирад. Ҳисоби хоҷагӣ ба кормандони баландихтисос ва чаласавод ҷудо кардани мутахассисонро тақозо менамояд. Маҳз мутахассисони ноуҳдабаро муқобили умуман бозсозӣ ва алалхусус пудрати иҷоравӣ мебошанд. Онҳо ба амалӣ гардондани нақшаҳои партия оиди солимгардонии иқтисодиёт халал мерасонанд.

Албатта, на ҳамаи мутахассисони хоҷагии қишлоқ дар маҳалҳо муқобили бозсозӣ мебошанд. Дар байни онҳо бисьёр одамоне ҳастанд, ки бо ташаббуси худ таҷрибаи дар мамлакат ҳосилшударо меомӯзанд, дар хоҷагиҳояшон пудрати оилавӣ, коллективӣ ва иҷоравиро ҷорӣ менамоянд. Бо вуҷуди ин кас бештар бо ҳодисаҳои дар амал рад кардани ҳама чизи пешқадам дучор мешавад, чунки сухан дар бораи ҳам муносибати нав нисбати танқид ва ҳам ихтисор кардани аппарати бюрократӣ меравад.

Иттиҳодияҳои районии агросаноатӣ, ки тамоми сиёсати хоҷагиро дар район муайян намуда, ба таъминоти моддию техникии хоҷагиҳо машғул мешаванд ва супоришу нормативҳои истеҳсоли маҳсулотро ба маълумоти онҳо мерасонанд, ба интишори ҳама чизи наву пешқадам халал мерасонанд. Онҳо мисли пештара барои оқибатҳои иқтисодӣ ва иҷтимоии иҷрои қарору супоришоташон ҷавобгар нестанд. М. С. Горбачёв дар Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС даъват кард, ки «пеши роҳи онҳое қатъиян гирифта шавад, ки ба кори колхозу совхозҳо дахолат карда, барои ин ҷазои моддӣ намебинанд». Шояд, бисьёр вазифаҳои РАПО-ро ба зиммаи Советҳои маҳаллӣ гузоштан лозим бошад. Он гоҳ онҳо хӯҷаинони ҳақиқии замину воситаҳо ва базаи моддию техникии ҳудуди худ мешаванд. Дар ин маврид хоҷагиҳо бояд як қисми музди иҷораро ба ихтиёри Советҳои маҳаллӣ барои ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ ва маданию маишӣ диҳанд. Ин назар ба сарфи маблағ барои нигоҳ доштани звенои мобайнии зиёдатӣ муфидтар аст. Зимнан, ин ба баланд гардидани мақому эътибори органҳои маҳаллии советӣ мусоидат хоҳад кард.

Коллективҳои иҷоракор бояд воҳиди мустақили хоҷагӣ шаванд. Агар иҷоракор дар банк счети худро медошт, он гоҳ воҳиди мустақили

аз ҷиҳати юридикӣ ваколатдори хоҷагӣ ба вуҷуд меомад. Барои ин чӣ лозим? Ғайр аз он чизе, ки мо гуфтем, муносибатҳои кредити банкро такмил бояд дод. Гап дар сари он аст, ки сокинони деҳоти республикаи мо барои иҷора шартнома имзо карда, барои харидани техника, нурӣ, хӯрокии чорво ва ғайра пул надоранд. Онҳо бояд ҳамаи инро дошта бошанд, то ки иҷора боиси паст шудани дараҷаи инкишофи илму техникаи хоҷагии қишлоқ нагардад. Аз ин рӯ, барои таъмин кардани даромади муайяни иҷоракорон ба онҳо кредити банк додан лозим аст.

Сабаби дигари суст ҷорӣ шудани иҷоракорӣ дар он аст, ки савияи дониши иқтисодии оммаи асосии аҳолии қишлоқ паст аст, бинобар ин онҳо моҳияти пудрати иҷоравиро ҳанӯз аз худ накардаанд ва маҷбуранд барои кӯмак ба мутахассисони хоҷагиҳои худ, ба комитетҳои партиявӣ муроҷиат кунанд. Баъзан худи мутахассисон, ки бояд таҷрибаи пешқадамро дар байни аҳолӣ паҳн намоянд, чӣ будани иҷоракориро фаҳмонда наметавонанд, гоҳо онро нодуруст маънидод мекунанд. Бо ҳамин онҳо ба дигаргунсозии оғозёфтаи иқтисодӣ ва такомулоти механизми хоҷагӣ зарари калон мерасонанд, бештар аз он, аз баъзе меҳнатдӯстони деҳот хабар мерасад, ки роҳбарону мутахассисони алоҳида аз кори ба иҷора додани замин нафъи шахсӣ диданӣ шуда, хариду фурӯши онро ташкил кардаанд. Бояд гуфт, ки ин ҷо ҳар гуна суиистифода оқибати бад дошта, эътимоди одамонро ба сиёсати иқтисодии партия суст карда метавонад.

Ҳоло бо ҷорӣ кардани механизми нави хоҷагӣ дар колхозу совхозҳои республика маркази ташкили илмии меҳнати назди Комитети давлатии агросаноатӣ ва мутахассисони он, олимони Академияи илмҳои республика, институти хоҷагии қишлоқ, института иқтисодиёт ва ташкили истеҳсолоти хоҷагии қишлоқи Комитети давлатии агросаноатӣ ва аъзоёни кооперативи «Ҳисоби хоҷагӣ» машғуланд. Маълум гардид, ки ҳар як ташкилот иҷоракориро ба таври худ маънидод карда, системаи худро тарғиб менамояд, барои муайян кардани ин ё он нишондиҳанда фақат ҳисобу китоби худро истифода мебарад. Баъзан кор то ба муқобилгузории ақидаҳо мерасад. Аз ҳамаи ин, албатта, мурод ҳосил намешавад.

Тоҷикистон ноҳияест, ки қисми зиёди аҳолиаш дар сектори ҷамъиятии истеҳсолот машғул нест ва бинобар ин ҳангоми дар истеҳсолот ҷорӣ намудани пудрати оилавӣ ва иҷоравӣ, муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ дар назди хоҷагиҳо масъалаҳои муҳими ҳалталаб меистанд, яъне дастони бисьёр одамон холӣ мешаванд. Онҳоро бо чӣ машғул бояд кард? Барои инкишофи босуръати инфраструктура чораҳо дидан зарур аст. Дар мамлакатҳои мутараққии капиталистӣ одатан дар соҳаи адои хизмат то 70 фоизи аҳолӣ банд аст ва фақат 30 фоизаш бевосита дар истеҳсолот кор мекунад. Умуман дар мамлакат ва дар Тоҷикистон, баръакс, қисми асосии аҳолӣ дар истеҳсолот банд аст. Ҳозир дар республика масъалаи барои сохтмони заводу фабрикаҳои хурд ҷудо кардани маблағ ба миён омадааст. Ғайр аз ин соҳаи адои хизмати аҳолӣ, саноати коркарди маҳсулоти хоҷагии қишлоқро тараққӣ додан зарур. Эҳтимол қисми зиёди корхонаҳои ин соҳаҳо дар асоси иҷоравӣ ва кооперативӣ сохта мешаванд ва баъд кор мекунанд.

Ба муносибати инкишофи пудрати оилавӣ ва иҷоравӣ зарурати дар хоҷагиҳо ба вуҷуд овардани базаи коркарди маҳсулот пеш омад. Дар баъзе хоҷагиҳо ин кор оғоз ёфтааст. Масалан, дар колхози «Съезди XXII партия», районн Орҷоникидзеобод цехи консерва сохта шудааст. Ҳамин хел цех дар колхози ба номи Ленини райони Қумсангир ҳам ҳаст.

Чанде пеш дар райони Орҷоникидзеобод семинари роҳбарони хоҷагиҳо, сардорони бригадаҳои истеҳсолӣ ва иҷоракорон барпо гардид. Гуфтугузори мароқангезу муфиде шуда гузашт. Ва чун ҳамеша, аз хусуси он ки кадом шакли пудрати иҷоравӣ: индивидуалӣ, оилавӣ ё кол-

лективӣ беҳтар аст, баҳсу мунозараи доманадоре сурат гирифт. Дар мубоҳиса ҳам коркунони амалӣ ва ҳам олимон ширкат варзиданд. Вале, ба фикри ман, ҳоҷат ба баҳс набуд, чунки ҳар хоҷагӣ шароиту хусусиятҳои хосе дорад. Дар он ҷое, ки бригадаҳои хурди тифоқу мустаҳкам ба вуҷуд омадаанд, иҷораи бригадавиро ба кор бурдан мумкин аст. Ҳоло дар бисьёр хоҷагиҳои райони Орҷоникидзеобод маҳз ҳамин гуна коллективҳо бомуваффақият кор мекунанд. Аммо дар он ҷое, ки бригадаҳо ҳанӯз комилан ташаккул наёфтаанд, иҷораи оилавӣ ё индивидуалиро ташкил кардан лозим. Вале ҳуқуқи интихоб кардани ин ё он шакли иҷора бояд ба худи меҳнаткашони деҳот бидуни фишороварӣ дода шавад. Мутаассифона, дар як қатор районҳо органҳои партиявӣ ва хоҷагӣ аз тарзу усулҳои кӯҳнаи кор ҳанӯз даст накашидаанд. Дар ин районҳо роҳбарони хоҷагиҳо ҳар ҳафта ба РАПО аз хусуси шартномаҳои имзошуда ҳисобот медиҳанд. Агар дар давоми ҳафта миқдори ин шартномаҳо наафзуда бошад, сарзанишашон мекунанд. Бинобар ин онҳое, ки аз чунин амалияи нодуруст халос шуда наметавонанд, набояд бо ташкили чунин кори муҳим, монанди иҷоракорӣ, машғул шаванд. Дар ин кор шитоб кардан мумкин нест. Бовар кунондани одамон, барои интихоби шакли иҷоракорӣ кӯмак расондан — чунин аст мақсади асосии кори оммавии сиёсӣ ва идеологӣ. Муваффақиятҳои онхое, ки иҷоракориро интихоб кардаанд, ба одамон бештар таъсир мерасонанд.

— Ман барои иҷораи оилавӣ ташвиқ кардани нестам ,— мегӯяд Мир Самадов аз совхози «Симиганҷ»-и райони Орҷоникидзеобод, — танҳо аз ҷамъбасти кори оилаам чанд рақам меоварам: ҳосили ҳар гектар замини кишти помидорро мо ба 760 центнер расондем, музди миёнаи корам 560 сӯмро ташкил дод. Агар ҳамин гуна ҳосил ва музди кор хоҳед, заминро ба иҷора гиред. Вале огоҳ мекунам, аз субҳ то шом меҳнат кардан лозим меояд.

Звенои оилавии Абдукарим Султонов аз колхози ба номи Карим Исмоилови ҳамин район аз ҳар гектар пахтазор 42 центнерӣ ҳосил гирифт. Эҳтимол, аз ин беҳтар ташвиқот набошад. Вале дар колхози «Ленинизм»-и райони Ҳисор ин хел ташвиқотчиён, шояд, ёфт нашуданд. Рӯзе, ки ба сардорони бригадаҳои колхоз ҳуҷҷати ба муддати 10 сол ба иҷора додани заминро месупурданд, дар чеҳраи деҳқонон ба ҷои шодию хурсандӣ нобоварӣ ва ҳатто тарсу бимро мушоҳида кардан мумкин буд. Ду сардори бригада ба пешрафти кори колхоз чунон боварӣ надоштанд, ки дар лаҳзаи охирин аз иҷора гирифтани замин даст кашиданд. Ва ин ҳама баъди ду моҳи таълими онҳо, корҳои зиёди тайёрии иқтисодӣ ва сӯҳбатҳои сершумори эзоҳотӣ рӯй дод. Аз ин бармеояд, ки ба ҷуз тадбирҳои ташкилӣ намунаи ибратомез, таҷрибаи мушаххас, паҳнкунандагони амалии идея ҳам лозиманд. Ҳоло комилан равшан аст, ки усулҳои нави хоҷагидорӣ дар кадом давраи инкишофи худ дучори мамониатҳо мегарданд, дар кадом звенои комплекси агросаноатӣ механизми нави хоҷагӣ амал намекунад. Программаи кори минбаъдаро оиди фаъол гардондани қувваи муҳимтарини дигаргунсозиҳо, яъне омили инсонӣ, М. С. Горбачёв дар нутқи худ дар шаҳри Орёл 15 ноябри соли гузашта муайян намуд: «Сухан бояд дар бораи одамони мушаххас, паҳнкунандагони мушаххаси муносибату ақидаҳои кӯҳна равад. Вақти он расидааст, ки аз гапҳои умумӣ ба баҳои аниқи фаъолияти кадрҳо ва комитетҳои партиявӣ гузарем». Бинобар ин дар он ҷое, ки кор тағьир наёфтааст ва ё суст тағьир меёбад, вазъиятро таҳлил намуда, онҳоеро ошкор сохтан лозим аст, ки пеши роҳро мегиранд ё кори бозсозиро ба даст гирифтан намехоҳанд. Ҷои онҳоро бояд одамони ҷидкору боташаббус, салоҳиятноку ташкилотчиёни омма гиранд.

И. СЕМЫКИН.

**С. ШАРОФОВ,**
**прокурори шаҳри Душанбе**

# МУЗДИ КОР БОЯД ҲАЛОЛ БОШАД

## *Дар бораи даромади муфт дар сектори ғайриҷамъиятии иқтисодиёт.*

ЯКЕ АЗ музаффариятҳои муҳимтарини социализм принципи дар Конституция мустаҳкамшудаи тақсимоти неъматҳои моддию маънавӣ: «Аз ҳар кас — мувофиқи қобилияташ, ба ҳар кас — мувофиқи меҳнаташ» мебошад. Риояи он ба адолати иҷтимоӣ, қонеъ гардондани талаботи одам мувофиқи миқдору сифати меҳнати барои ҷамъият фоиданоки сарфкардаи ӯ кафолат медиҳад. Вайрон кардани он бошад, ҳам ба одамони алоҳида ва ҳам умуман ба ҷамъият зарари моддию маънавӣ мерасонад. Шакли маъмулу хатарноки чунин вайронкуниҳо даромади муфт мебошад.

Дар даврам карахтӣ, дар натиҷаи суст гардидани назорат ба меъёри меҳнат ва истеъмол ва сабабҳои дигар чи дар мамлакат ва чи дар республикаамон одамоне пайдо шуданд, ки мақсаду нияти ғаразнок дошта, ба манфиатҳои ҷамъият беэътиноёна муносибат мекунанд. Мақсади онҳо ҳарчи бештар ба даст овардани даромади муфт мебошад. Даромади муфт ба гурӯҳи муайяни гражданинҳо имкон медиҳад, ки дар системаи истеъмол беасос мақоми баландро соҳиб шаванд. М. С. Горбачёв дар Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС қайд кард: «Меҳнати эҷодкоронаю пурмаҳсул, истеъдоду қобилият, саҳми воқеии инсон ба кори умум бояд ҳамаҷониба ҳавасманд ва тақдир карда шавад. Ва, баръакс, бефаъолиятию сусткорӣ, маданияти пасти меҳнат, зуҳуроти зиддиҷамъиятиро ба тарзи муносиб аз ҷиҳати иҷтимоӣ ва иқтисодӣ сахт маҳкум кардан лозим аст». Партия талаби халқро дар бобати мубориза оштинопазирона бурдан ба муқобили тамоми унсурҳои муфтхӯр, бар зидди онҳое, ки аз ҳисоби дигарон, аз ҳисоби ҷамъият зистан мехоҳанд, дастгирӣ мекунад.

Вақте ки сухан аз хусуси муфтхӯрон, тороҷгарони моликияти социалистӣ, порахӯрон ва амсоли онҳо меравад, ки роҳи ба табиати ҷамъиятамон бегонаро пеш гирифтаанд, онҳоро фош сохтан ва аз рӯи қонун ҷазо додан лозим аст. Барои ин механизми дахлдори ҳифзкунандаи қонун барпо карда шудааст ва он амал мекунад. Вале, вақте ки кооперативҳо ва гражданинҳои машғули фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ роҳи ба даст овардани даромади муфтро пеш мегиранд, вазъият мураккабтар мегардад. Аз як тараф, ин одамон (кооператорон ва мардуми машғули фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ) баҳри некӯаҳволии ҷамъ-

ият меҳнат мекунанд, вале, вақте ки онҳо манфиатҳои шахсиашонро аз манфиатҳои ҷамъиятӣ авло медонанд, органҳои корҳои дохилӣ ва прокуратура вазифадоранд ҷамъиятро аз амалиёти зиддиқонунии ин гуна одамон эмин гардонанд.

Оё хатари ин қабил гражданинҳо калон аст? Барои ҷавоб додан ба ин савол ба ҳисоботи оиди натиҷаҳои фаъолияти маъмурии Вазорати корҳои дохилӣ ва прокуратураи республика муроҷиат мекунем. Дар давоми соли 1987 дар Тоҷикистон бештар аз 30 ҳазор ҳодисаҳои гуногуни даромади муфт ба даст овардани гражданинҳо ошкор карда шудааст. Аз онҳо 756 ҳодисааш вайрон кардани Қонун дар бораи фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ (зимнан, аз ҷумлаи вайронкунандагони қонун ҳар шашуминашон шахсони машғули фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ), 29 ҳодисааш саркашӣ кардан аз додани маълумот дар бораи даромад, 249 ҳодисааш шуғл варзидан бо хелҳои манъшудаи фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ мебошанд. Аз рӯи ҳуҷҷатҳои тафтишоти ин ҳодисаҳо ҷарима ситонда, ба коллективҳои меҳнатӣ хабар дода шуд, ҳодисаҳои мусодираи молу мулки ин гуна шахсон низ ҷой доранд.

Чунон ки маълум аст, фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ мувофиқи Қонун барои мақсадҳои зерин истифода бурда мешавад: 1) барои шуғли аҳолӣ бо меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ; 2) барои пурратар қонеъ гардондани талаботи ҷамъият ба молҳо ва адои хизмат; 3) ҳамчун имконияти мувофиқи сарфи меҳнат даромади иловагӣ гирифтани гражданинҳо.

Агар аз хусуси афзоиши шуғл сухан гӯем, пас мувофиқи маълумотҳои Комитети давлатии СССР оид ба статистика дар республикаамон шумораи гражданинҳои машғули фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ дар нимаи аввали соли 1988-ум 4,4 ҳазор касро ташкил дод. Агар миқдори мавҷудаи ресурсҳои меҳнатиро ба ҳисоб гирем, ин бағоят кам аст. Муқоиса намоед: дар РСС Литва — 38,9 ҳазор, РСС Арманистон — 16,1 ҳазор, РСС Латвия 14,7 ҳазор нафар одамон бо фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ машғуланд. Дар ин рӯйхат танҳо РСС Туркманистон баъди РСС Тоҷикистон меистад. Дар он ҷо 3,6 ҳазор кас машғули фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ мебошад. Дар айни замон дар республика бештар аз 200 ҳазор кас дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ кор намекунад, 600 ҳазор каси дигар мавсимӣ кор мекунад. Аз ин рӯ, одамонро аз фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ дур насохта, балки таҷрибаи меҳнати ҳалоли пурмаҳсулро ташвиқу тарғиб бояд кард. Одамони машғули фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ ҳар қадар бештар мол бароранду хизмат расонанд, имконияти аҳолӣ барои интихоби он ҳамон қадар бештар мегардад.

Дар хусуси пурратар қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ ба молҳо ва адои хизмат бошад, пас аз ҷиҳати дараҷаи иштироки намояндагони фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ дар адои хизмати маишии аҳолӣ мо дар мамлакат ҷои аз ҳама охирро ишғол менамоем. Дар республикаи мо дар ин соҳа ба ҳар 10 ҳазор сокин танҳо 9 нафар шахси машғули фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ (дар РСС Қирғизистон — 11 нафар, дар республикаҳои ҷудогонаи иттифоқӣ ин рақам боз ҳам зиёдтар аст) рост меояд.

Аммо дар соҳаҳое, ки назар ба сарфи меҳнат бештар даромади иловагӣ гирифтан мумкин аст, гражданинҳои республикаамон нисбат ба сокинони республикаҳои дигар, ки бо фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ машғуланд, хеле пеш гузаштаанд. Соли гузашта органҳои молиявии республика барои вайрон кардани Қонун дар бораи фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ қариб панҷсад протокол тартиб додаанд, ки қариб ҳамаашон ба комиссияҳои назди комиҷроияҳои районию шаҳрӣ фиристода шудаанд. Вале, мутаассифона, нисфи протоколҳои фиристодашуда муҳокима нагардиданд. Ноқисиҳои қонунгузорӣ, ки ба мубоpизаи зидди даромади муфт халал мерасонанд, калонанд.

Дар республикаи мо кооперативҳо низ ба андозае инкишоф меёбанд. Онҳо бояд на фақат миқдори иловагии молу адои хизматро таъмин карда, гражданинҳои қобили меҳнати аз корхонаю ташкилотҳои давлатӣ озодшударо ба кор ҷалб намоянд, балки барои рақобати оқилона шароит ба вуҷуд оварда, истеҳсолкунандагонро барои беҳтар гардондани сифати маҳсулот, кам кардани хароҷот барои истеҳсоли он ҳавасманд гардонанд. Дар ниҳояти кор нархи молҳо ва адои хизматро, ки алҳол баланд аст, хеле паст намоянд.

Аммо бояд қайд намуд, ки обрӯю эътибори сектори ғайри ҷамъиятии иқтисодиёт дар пеши назари аҳолӣ хеле паст мешавад. Маълумотҳои тадқиқоти социологии бо супориши ҚМ ВЛКСМ гузаронидашуда аз ин хусус гувоҳӣ медиҳанд. Соли 1987-ум 67 фоизи шахсони пурсидашуда тарафдори хелҳои нави фаъолияти меҳнатӣ буданд, соли 1988 ба он танҳо 58 фоизашон баҳои мусбат доданд. Шумораи одамоне, ки ин навъи фаъолиятро маъқул намедонанд, 7 баробар афзуда, 14 фоизро ташкил дод.

Чунин ноумедӣ якчанд сабаб дорад. Аз ҷумла, хизмати индивидуалӣ ва кооперативӣ аксаран дар соҳаи хӯроки умумӣ, нақлиёт, либосдӯзӣ пешниҳод карда мешавад. Ҳол он ки, мувофиқи маълумоти пурсиш, аҳолӣ ба адои хизмати оиди таъмиру мубодилаи квартираҳо, таъмири автомобильҳо, радиоаппаратура, консультацияҳои хусусии тиббӣ, сохтмони манзил, гараж, иморатҳои иловагӣ, хоначаҳои бӯстонсаройҳо ва бисьёр хизматҳои дигар эҳтиёҷ дорад. Чунон ки мегӯянд, талабот ҳасту пешниҳод нест.

Пурсиш инчунин нишон дод, ки омили муҳимтарин барои дохил шудан ба кооператив пурра кардани бюҷети оилавии худ мебошад. Танҳо сеяки одамон бо мақсади зоҳир намудани қобилияти эҷодӣ ва касбии худ дар фаъолияти индивидуалӣ ва кооперативӣ ширкат меварзанд.

Аксарияти мардуми машғули фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ ва кооператорҳо ба хушсифат гардондани молҳо ва адои хизмат барои он майлу кӯшише надоранд, ки онҳо маҳсулоташонро дар ҳар ҷое ки пеш омад, мефурӯшанд. Зимнан, барои 57 фоизи истеҳсолотчиён ин тарзи фурӯши маҳсулот маъқул аст.

Аҳолӣ аз нархи баланди чунин маҳсулот шикоят дорад. 54 фоизи пурсидашудагон ҳатман маҳдуд гардондани нарх ва назорати ҷиддиро талаб мекунанд. Саволнома аз он хусус шаҳодат медиҳад, ки ин шикоят асос дорад. Чунончи, 42 фоизи истеҳсолкунандагон ашьёи хому масолеҳро аз магазинҳо бо нархи чакана мехаранд, ки он бисьёр вақт дотацияи давлатиро низ дар бар мегирад. 49 фоизашон ашьёи хоми партовро мувофиқи шартнома аз корхонаҳо бо нархи арзон харида мегиранд. Аммо, қатъи назар аз хароҷоти ашьёи хом, маҳсулоташонро бо нархи баланди бозор мефурӯшанд.

Дигар падидаҳои манфӣ ва ҳатто вайрон кардани қонунро марбут ба вусъати фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ ва ҳаракати кооперативӣ низ мушоҳида кардан мумкин аст. Масалан, баъзан маблағи бо роҳи ҷиноят ба даст овардашуда ба моликияти кооперативӣ ворид карда, арзиши изофа ва даромади ба миқдору сифати меҳнати сарфшуда номувофиқ рӯёнда мешавад, ки ин даромади муфт аст. Бесабаб нест, ки бисьёр кооперативҳо барои истифода бурдан аз қарзи Банки давлатӣ ҳуқуқ дошта бошанд ҳам, қарз намегиранд. Хатари чунин зуҳурот маълум аст. Агар барои дар кооперативҳо истифода бурдани пулҳои ғайриқонунӣ бадастомада имкон дода шавад, ин ба вусъати ҷинояткорӣ ва пайдоиши шаклҳои бағоят маккоронаю муташаккилонаи он мусоидат менамояд. Масалан, органҳои прокуратура муттасил бо чунин ҳодиса дучор меоянд: ҳангоми тартиб додани баёнот дар бораи даромад барои додани патентҳо ва шаҳодатномаи қайд кормандони шӯъбаҳои молия ба тафтиши дурустии маълумотҳои гражданинҳо бояду шояд эътибор

намедиҳанд, ба тартиб додану маҳфуз доштани ҳуҷҷатҳо беэътиноӣ мекунанд. Ин барои истифодаи маблағи ғайриқонунӣ ба даст овардашуда роҳи васеъ мекушояд.

Органҳои қонунҳифзкунандаи республика бисьёр ҳодисаҳоеро ошкор месозанд, ки кооперативҳо дар уставҳояшон ӯҳдадории оиди ҳиссаҷудокунӣ ба фонди тараққиёти истеҳсолот ва фонди суғуртаро пешбинӣ намекунанд, тамоми маблағи даромадеро, ки баъди пардохт ба бюҷет боқӣ мемонад, барои музди кори аъзоёни кооператив истифода мебаранд. Ин боиси барои тараққиёти минбаъдаи истеҳсолот нарасидани маблағ мегардад. Чунин ҳодисаҳо дар кооперативҳои «Трикотажница»-и назди иттиҳодияи «Тоҷиктрикотажбыт», «Ласточка»-и назди иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии ба номи Зайнаббибӣ, қаҳвахонаи «Ситора»-и назди тресті хӯроки умумии Қӯрғонтеппа, «Металлист»-и назди комбинати хизмати маишии райони Нов, «Таъмиргар»-и назди комбинати хизмати маишии райони Айнӣ ҷой доштанд. Кооперативҳои ҷудогона бошанд, бо ҳамин сабабҳо ғайриқонунӣ даромади калон ба даст меоварданд. Чунончи, дар кооперативи «Люкс»-и назди фабрикаи дӯхту таъмири пойафзол ҳафт кас кор мекард. Кооператив барои дӯхтани пойафзоли мавсимии занона тахсис гардида буд. Ашьёи хому масолеҳи аз фонди фабрикаҳои пойафзол мегирифтагиаш моҳе танҳо 39 сӯм меафтид, вале музди кори ҳар коркун моҳе 500 — 700 сӯмро ташкил медод. Ин кооператив барҳам хӯрд, вале чунин кооперативҳо ҳоло бисьёранд. Муаллифи ин сатрҳо даъво намекунад, ки ба ҳаққи меҳнати кооператорон ягон хел «ҳудуд» муқаррар карда шавад. Бигузор онҳо ҳаққи ҳалоли худро бигиранд.

Умуман ҳаракати кооперативӣ дар республика яктарафа инкишоф меёбад. Зиёда аз сеяки кооперативҳо бо истеҳсоли озуқаворӣ машғуланд. Агар ин аҳвол минбаъд ҳам давом ёбад, монополияи кооперативӣ ба вуҷуд меояд, ки бо он ягон иттиҳодияи дигар рақобат карда наметавонад. Охир бисьёр вақт ба ихтиёри кооперативҳо муассисаҳои даромадноки давлатии хӯроки умумӣ дода мешаванд. Масалан, дар райони Роҳи Оҳани шаҳри Душанбе дар заминаи қаҳвахонаи амалкунанда беасос кооперативи «Дӯстӣ», дар райони Марказӣ — кооперативи «Гулбутта», дар райони Октябрь — кооперативи «Чорбоғ», дар шаҳри Турсунзода — кооперативи «Тоҳир», дар райони Хуҷанд — кооперативи «Гузал», дар райони Шаҳртуз — кооперативи «Орзу» барпо карда шудаанд ва ғайра. Комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ феҳристи маҳсулоти озуқавориро барои аз корхонаҳои кооперацияи матлубот ва савдои давлатӣ харида гирифтани кооперативҳо муайян намекунанд. Бо ҳамин ҳам дар бобати ба аҳолӣ хизмат расондани корхонаҳои хӯроки умумӣ ва ҳам тавассути муассисаҳои савдои давлатӣ бо маҳсулот таъмин кардани мардум камчинии сунъӣ ба вуҷуд оварда мешавад.

Бисьёр вақт ба кооперативҳо ашьёи хом ва хӯроквории захиравиро бо нархи давлатӣ медиҳанд. Худи кооперативҳо бошанд, дар истеҳсоли ашьёи хом ва барпо кардани ресурсҳо барои эҳтиёҷоти худ амалан иштирок намекунанд. Дар чунин шароит на фақат барои аҳолӣ миқдори иловагии маҳсулот бароварда намешавад, балки молҳои арзон ва адои хизмати арзон аз савдо нест мешаванд. Ҳангоми фурӯши маҳсулот беасос нархро баланд кардан боиси аз тарафи кооперативҳо ғайриқонунӣ ба даст овардани даромади калони ба сарфи меҳнаташон номувофиқ мегардад. Дар айни замон музди кори аъзоёни кооперативҳои мухталиф, чун қоида, моҳе аз 100 — 120 сӯм зиёд нест. Вале, азбаски кооператорон маҳсулоташонро ба гражданинҳо бевосита дар бозорҳо ё худ ҳар ҷое ки рост омад, мефурӯшанд, пас пинҳон кардани даромад истисно нест. Чунин аҳвол зарурати кушодани магазинҳои махсусро тақозо дорад. Вагарна назорати амалиро ба меъёри меҳнат ва тақсимоти даромад ба роҳ мондан маҳол аст. Алҳол вазорату идора-

ҳо, Советҳои маҳаллӣ ва органҳои молия ба ин масъалаи муҳим диққати даркорӣ намедиҳанд.

Мо мегӯем, ки вусъати кооперация ва фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ имкон медиҳад талаботи аҳолӣ ба молҳо ва адои хизмат пурратар қонеъ гардонда шавад. Вале дар республикаи мо ҳаҷми ин молҳо ва адои хизмат ба вазъияти кори соҳаи мазкур таъсири амалӣ намерасонад. Чунончи, вай соли 1988 дар соҳаи адои хизмати маишӣ ва истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ камтар аз як фоизро ташкил дод. Советҳои маҳаллӣ талаботу эҳтиёҷотн аҳолиро ба молҳо ва адои хизмат намеомӯзанд, кооперативҳо бошанд, на бо ташаббуси Советҳои маҳаллӣ, балки дар асоси ташаббуси шахсони хизматашонро пешниҳодкарда ташкил дода мешаванд.

Кооперативҳо табиатан бояд талаби заказчиёнро ба ҷо оранд. Агар кооператив зиёновар бошад, баста шудани он бисьёр вақт ба заказчиёну истеъмолкунандагон таъсири манфӣ мерасонад. Масалан, дар назди Управленияи таъмиру сохтмони районии Октябри шаҳри Душанбе кооперативи «Равшан» барпо карда шуд, ки он барои сохтмони таҳкурсии хоначаҳои бӯстонсаройҳо тахсис гардида буд. Кооператив баъди бо як қатор гражданинҳо шартнома баста, аз ҳар кадомашон ҳазорсӯмӣ гирифтан барҳам хӯрд. Таҳкурсиҳо сохта нашуданд ва пулҳоро ба соҳибонашон баргардонда надоданд. Комиҷроияи Совети районӣ мебоист вазъияти бaамаломадаро дида баромада, ҳатталимкон ба кооператив кӯмак мерасонд. Охир кооператив кори хайрро пеш гирифта буд. Ҳоло бошад, масъалаи кооперативи мазкур дар шаклн даъвои гражданинҳо дар бораи баргардондани товони зарари расондаи он ба ихтиёри органҳои тартиботи ҳуқуқӣ дода шудааст. Чунин вазъият аллакай дар амалияи муҳофизати ҳуқуқ ҷой дорад ва минбаъд ҳам ба амал омаданаш аз эҳтимол дур нест. Бисьёр вақт сабаби чунин вазъият ба қадри кофӣ маърифати ҳуқуқӣ надоштани кооператорон мебошад.

Барои он ки дар зимни инкишофи ҳаракати кооперативӣ ва фаъолияти индивидуалин меҳнатӣ чунин зуҳуроти зиддиҳуқуқӣ, амсоли даромади муфт ба даст овардани баъзе намояндагони сектори ғайриҷамъиятӣ авҷ нагирад, чӣ гуна чораҳо бояд дид?

Якум, баробари кӯмаки бевоситаи органҳои корҳои дохилӣ эҳсо ва назорати амалию пурсамари Советҳои маҳаллӣ ва органҳои молия лозим аст. Дуюм, ба кооперативҳо ёрии амалӣ ва мушаххас расондан даркор аст. Соли 1988 аз 583 кооперативи ба қайд гирифташуда 193-тоаш кор накард, ки ба ин комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллӣ ва вазорату идораҳои дахлдор низ айбдоранд.

Мубориза зидди даромади муфт бидуни таҳлили сабабҳои ин зуҳурот, андешидан ва ба амал баровардани тадбирҳои оиди рафъи онҳо, алалхусус тадбирҳои пешгирикунӣ самаранок буда наметавонад. Камбудиҳои муборизаи зидди ҳамин қабил амалиёти зиддиҳуқуқӣ як андоза бо набудани таъмини ҳуқуқӣ алоқаманд буданд. Ҳозир чунин ҳуқуқ таъмин аст. Указн Президиуми Совети Олии СССР аз 23 маи соли 1986 «Дар бораи пурзӯр кардани мубориза ба муқобили даромади муфт», Указн Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон аз 30 июни соли 1986 «Дар бораи даровардани тағьироту иловаҳо ба баъзе ҳуҷҷатҳои қонунгузории РСС Тоҷикистон» аз ҷумлаи он аст. Муваффақияти муборизаи зидди даромади муфт ба андозаи ҳалкунанда ба ҷорӣ кардани тартиботи даркорӣ дар фаъолияти хоҷагӣ, бозсозии механизми хоҷагӣ вобаста аст. Фаъолияти кооперативӣ ва индивидуалии меҳнатӣ бояд ба ин механизм ҳамчун звенои мукаммал (аз нуқтаи назари иқтисодӣ) ва комилҳуқуқ (аз нуқтаи назари ҳуқуқӣ) ворид гардад. Бинобар ин сектори ғайриҷамъиятии иқисодиётро ҳанӯз дар давраи ташаккул ва тараққиёташ аз ҳарисони молу пул, ҳаннотон, тороҷгарон, тамаъҷӯён ва дигар унсуроне, ки аз ҳисоби одамони советӣ ва умуман ҷамъият сарватманд шуданианд, эмин бояд дошт.

# ҲИСОБИ ХОҶАГИИ ЗИНАИ РЕСПУБЛИКАВӢ

МАСЪАЛАИ ҳисоби хоҷагии республикавӣ дар доираи проблемаҳои ноҳиявие, ки ислоҳоти куллии иқтисодӣ ба миён овардааст, яке аз масъалаҳои ҷиддии мубоҳисавӣ мебошад. Худи пайдоиши идеяи бозсозии куллии ҳамкории иқтисодии байни ноҳияҳо, зарурати муносибатҳои қатъии иқтисодии мутақобили марказ ва республикаҳо комилан қонуниист. Аммо ду ҳолат ҳоло боиси таҳрифи умуман идеяи дуруст мегардад.

**Ҳолати якум** аз он иборат аст, ки модели ҳисоби хоҷагии территориявии оянда хоҳ нохоҳ монанди ҳисоби хоҷагии истеҳсолии корхонаҳо (принципан на муфассал) тасаввур карда мешавад. Концепцияи ҳисоби пурраи хоҷагӣ дар корхонаҳо, ки комилан дуруст буда, дар рафти бозсозӣ инкишоф меёбад, ақидаи самарабахш будани ҳамин хел муносибатро нисбат ба территорияҳо низ ба вуҷуд меоварад. Зиёда аз ин, ба назари бисьёр шахсон чунин менамояд, ки мукаммал гардондани ҳисоби хоҷагии зинаи корхонаҳо, иттиҳодияҳо ва соҳаҳо бо ҳисоби хоҷагии зинаи шаҳру районҳо, вилоятҳо ва республика ба структураи хоҷагии халқ пурра мувофиқат мекунад, аз ин рӯ, вай муносибати мукаммали комплексиро ба ҳалли тамоми проблема таъмин менамояд.

Аммо ҳамин чиз ба назар гирифта намешавад, ки категорияи ҳисоби хоҷагӣ танҳо ба фаъолияти истеҳсолии корхонаҳо хос аст ва барои онҳо дар зимни концепцияҳои ҳозираи иқтисодӣ ба даст овардани фоида мақсади ниҳоӣ мебошад. Корхона дар бораи мақсади олӣ, дар бораи некӯаҳволии моддии халқ, инкишофи маънавии он бевосита ғамхорӣ карда наметавонад ва набояд ғамхорӣ намояд. Вақте ки сухан дар бораи ҳисоби хоҷагии территориявӣ меравад, кор ранги дигар мегирад. Ин ҷо муқоисаи даромаду хароҷот, ба даст овардани фоида ҳаргиз мақсади ниҳоӣ не, балки фақат воситаи ноилшавӣ ба он мебошад.

Бештар аз ин, территория мафҳуми ҷуғрофист ва мазмуни иҷтимоию иқтисодӣ пайдо кардани он бо ҷиҳатҳои истеҳсолии фаъолияти ҳаётӣ маҳдуд намешавад. Вай дар ниҳояти кор мафҳуми умуман ҷамъияти инсониро ифода менамояд (аниқтараш, ҳамон қисми ҷамъиятро ифода менамояд, ки шумораи сокинони территорияи мазкурро нишон дода, вале аз рӯи сифаташ умуман бо ҷамъият айният дорад). Комилан равшан аст, ки категорияи ҳисоби хоҷагӣ нисбат ба ҷамъият принципан номутобиқ буда, на ба структураи территориявӣ, балки фақат ба структураи истеҳсолию соҳавии он дахл дошта метавонад. «Якхелакунии» ҳозираи ҳисоби хоҷагии территориявӣ бо ҳисоби хоҷагии корхонаҳо боиси таҳриф шудани идеяи ҳисоби хоҷагии ноҳиявӣ ва, ниҳоят, боиси «ҳисоби хоҷагӣ»-и дӯстии халқҳо мегардад, ки ин барои ҷамъияти социалистӣ номатлуб мебошад.

**Ҳолати дуюм** бо ҳолати якум бевосита алоқа дорад. Сухан дар хусуси ҳамон модели ҳисоби хоҷагии республикавӣ меравад, ки онро бори

нахуст моҳи сентябри соли 1987 иқтисодчиёни Эстония ба миён гузошта буданд ва он фикру мулоҳизаҳои аҳли васеи ҷамъиятро ба амал овард. Ба он, алалхусус дар бобати республикаҳои иттифоқӣ, муносибати хайрхоҳона зоҳир карда мешавад ва аллакай объекти баъзе иқдомҳои амалӣ қарор гирифтааст. Ин модель, бешубҳа, як қатор ҷиҳатҳои ҷолиб дорад, аммо онро мавқеи ниҳоӣ донистан лозим. Маҳз барои ҳамин вай нодурустии концепцияҳои дар модель ифодаёфтаи иқтисодиро, ки бо натиҷаҳои номатлуби сиёсии татбиқи он алоқаманд мебошанд, кушоду равшан нишон медиҳад.

Варианти эстонӣ маҳз барои он боиси ҳангома мегардад, ки вай на он қадар бо бозсозии иқтисодии муносибатҳои байниреспубликавӣ ва муносибатҳои республикаҳо бо марказ, балки бештар бо радикализми сиёсӣ алоқаманд аст, ки таҳти он чораҳои дорои характери иқтисодӣ ба миён гузошта мешаванд.

Мо оқибатҳои соф сиёсии концепцияи эстониро як сӯ гузошта ва ҳатто моҳияти иқтисодии онро пурра таҳлил накарда, танҳо ба баъзе масъалаҳо дахл мекунем. Ин имкон медиҳад, аз як тараф, умедҳои бо ҳисоби хоҷагии республикавӣ алоқаманд мустаҳкам намуда, аз тарафи дигар (ин махсусан муҳим аст), доир ба он шубҳаҳои ҷиддӣ баён карда шаванд. Дар ин сурат модели эстонӣ барои мо на чун объекти таҳлил ва танқид, балки танҳо чун мисоли қулайи аёнӣ барои нишон додани ҷиҳатҳои манфии ҳисоби хоҷагии республикавӣ хизмат хоҳад кард. Ғайр аз ин, дигар чунин модели мукаммали интишоршуда ҳоло вуҷуд надорад.

Ҳарчанд авҷи ҳақиқии мубоҳиса оид ба ҳисоби хоҷагии территориявӣ (аз ҷумла, республикавӣ) ҳанӯз дар пеш бошад ҳам, аз ҳоло қайд кардан мумкин аст, ки ҳайати тарафдорон ва муқобилони ин идея диққатро ҷалб менамояд. Дар айни ҳол бисьёр касон мавқеи мобайниро ишғол менамоянд. Чун қоида, тарафдорони ин идея намояндагони республикаҳое мебошанд, ки аз ҷиҳати илму техника ва иҷтимоию иқтисодӣ бештар тараққӣ кардаанд. Онҳое асосан муқобиланд, ки намояндагони ноҳияҳои камтар тараққикарда мебошанд. Ин, албатта, тасодуфӣ нест ва, ба ақидаи мо, вай на он қадар мавқеи объективии илмиро оид ба моҳияти масъала, балки бештар «бурд» ё «бохт»-еро инъикос менамояд, ки баъди гузаштан ба ҳисоби хоҷагии территориявӣ насиби республикаҳои дахлдор хоҳад гардид. Бештар аз ин, гуфтан мумкин аст, ки худи пайдоиши идеяи ҳисоби хоҷагии республикавӣ аз бисьёр ҷиҳат бо мулоҳизаи республикаҳои бештар мутараққӣ дар бораи саҳми нобаробар ва ками дигар ноҳияҳо дар истеҳсолоти умумииттифоқӣ алоқаманд аст.

Дар давоми бисьёр даҳсолаҳо дар бораи саҳми ҳар республикаи иттифоқӣ дар комплекси ягонаи хоҷагии халқ, кӯшиши зиёд ва баробар кардани ин саҳм сухан рондан одат шуда буд, ҳарчанд ки барои муқоиса кардани он асоси илмӣ ва статистикӣ вуҷуд надошт. Танҳо ҳозир, ки дар рафти ислоҳоти куллии иқтисодӣ, аз ҷумла ҳангоми муҳокимаи идеяи ҳисоби хоҷагии республикавӣ, ба имконияти дуруст ҳисобу муқоиса кардани саҳми республикаҳо дар иқтисодиёти мамлакат умед бастан мумкин аст, мехостем савол ба миён гузорем: оё умуман чунин муқоиса лозим аст? Зеро ин гуна муқоиса, албатта, нобаробарии саҳми ҷузъҳои алоҳидаи таркибиро ба натиҷаи умумӣ ошкор менамояд ва боиси ба «тайёрхӯр» ва «таъминкунанда» тақсим шудани онҳо мегардад. Бо асоси комил гуфтан мумкин аст, ки ҳар гуна муқоисаи саҳми республикаҳои алоҳида дар истеҳсолоти умумииттифоқӣ рафтори берун аз одоб мебошад. Танҳо дар бораи муқоисаи саҳми воқеӣ бо имкониятҳои республика бояд сухан ронд. Дар ин сурат ноҳияе, ки саҳми калон дораду вале дараҷаи истифодаи имкониятҳояш паст аст, «тайёрхӯр» шуданаш мумкин аст.

Тоҷикистонро мисол мегирем. Бюҷети он то соли 1987 бе дотация буд. То соли 1986 бошад, танҳо нисфи андози даромади аҳолӣ ва 88 фоизи андози муомилот дар ихтиёрн республика мемонд. Аз соли гузашта сар карда хароҷот ва даромад мувозина карда намешавад ва барои таъмини баробарии он аз бюҷети иттифоқӣ 244,1 миллион сӯм, соли 1988-ум 419,5 ва соли ҷорӣ 320 миллион сӯм ҷудо карда шуд.

Барои чӣ ин тавр шуд? Пеш аз ҳама аз он сабаб, ки истеҳсоли вино аз ангур хеле кам шуд ва ин боиси 100 миллион сӯм кам шудани андози муомилот гардид. Дар айни ҳол ба фонди умумииттифоқӣ фиристодани ангури баландсифати хӯрокӣ афзуда, аз 17 ҳазор тоннаи соли 1984 дар соли 1987 ба 56,2 ҳазор тонна расид. Аз ин истеъмолкунандаи иттифоқӣ нафъ, вале бюҷети республикавӣ зарар дид. Ғайр аз ин ба бюҷети республика ҳар сол аз сабаби ба хориҷи ноҳия фирнстодани масолеҳи истеҳсоли вино қариб 120 миллион сӯм андози муомилот кам дохил мешавад.

Мисоли дигар. Пахта зироати асосии хоҷагии қишлоқ мебошад. Дар давоми чандин сол ба ҳисоби миёна 284 ҳазор тонна нахи пахта ҳосил карда мешавад. Дар маҳал танҳо аз нӯҳ як қисми пахтаро аз нав кор мекунанд. Аз фурӯши матоъҳои тайёр андози муомилот 122,7 миллион сӯмро ташкил медиҳад. Ашьёи хоми боқимонда ба РСФСР, Наздибалтика, Украина ва дигар республикаҳо фиристода мешавад. Аз рӯи ҳисобу китоб андози муомилот дар территорияҳое, ки пахтаро аз нав кор карда мебароянд, қариб ду миллиард сӯмро ташкил менамояд. Вазъияти фурӯши қувваи электр, маҳсулоти нимтайёри корхонаҳои маъданҳосилкунӣ ва химиявӣ низ чунин аст.

Ҳамаи инро на барои он баён мекунем, ки беадолатии зоҳириро таъкид намоем. Ҳаргиз ин тавр нест. Механизми ҳозираи ташаккули бюҷетҳои республикаҳо на фақат чун олоти ҳисоби хоҷагии территориявӣ хизмат намекунад, балки вазифаи нисбатан маҳдуд — ба худхарҷбарорӣ гузаштани республикаро низ иҷро карда наметавонад.

Тарафдорони ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагии республикавӣ (хотиррасон мекунем, ки онҳо асосан намояндагони территорияҳои мутараққӣ мебошанд) ҳаминро ба асос мегиранд, ки саҳми нисбатан калони онҳо ба нафъи ноҳияҳои суст тараққикарда тақсим карда мешавад ва ин ба манфиати аҳолиашон зарар мерасонад. Ин фикрро оддитар баён намуда, қайд кардан мумкин аст, ки сухан дар бораи як навъ дотацияҳои ноҳияҳои саноаташон мутараққӣ меравад. Дар ин ноҳияҳо соҳаҳои коркарди маҳсулот бартарӣ дошта, барои ноҳияҳои аграрию ашьёи хом, ки бинобар яктарафа будани самти тараққиёти хоҷагиашон камтар «фоида» мегиранд, маҳсулоти ниҳоӣ мебароранд. Аввало, ин самти тараққиёт на бо айби худи ноҳияҳо, балки бо сабаби нисбат ба манфиатҳои республикавӣ авлотар донистани манфиатҳои умумииттифоқӣ ташаккул ёфтааст. Дуюм, чунон ки маълум аст, мамлакатҳо ва ноҳияҳои суст тараққикардаи давлатҳо аз он сабаб ноҳияҳои иловагии аграрию ашьёи хом мегарданд, ки ба ноҳияҳои саноаташон бештар тараққикарда истифода бурдани ашьёи хом ва қувваи коргарии нисбатан арзони онҳо «фоиданок» аст. Ин дар истилоҳоти хоҷагии капиталистӣ ноҳияҳои иловагии ашьёи хоми худро истисмор кардани метрополияҳо мебошад, ки ба ҳама хуб маълум аст. Бояд эътироф намуд, ки унсурони зуҳуроти ба ин монанд дар мамлакати мо низ ҷой доштанд. Ин тезисро дар бораи он, ки республикаҳои дараҷаи тараққиёташон баланд бо фаъолияти хоҷагии худ дигар ноҳияҳо ва умуман мамлакатро бо «дотация» таъмин мекарда бошанд, ба зери шубҳа мегузорад.

Тарафдорони концепцияи ҳисоби пурраи хоҷагии республикавӣ оқибатҳои манфии бартарӣ пайдо кардани идоракунии соҳавии хоҷагии территорияро ҳамчун далел ба миён мегузоранд. Бешубҳа, идоракунии соҳавӣ дар шароити тарзи маъмурию фармонфармоӣ барои ба даст овардани мақсадҳои планкашии марказонида воситаи пурзӯр мебошад.

Бинобар ин баробари пурзӯр шудани усулҳои фармонфармоию маъмурӣ зиддиятҳои байни идоракунии соҳавӣ ва территориявӣ тезу тунд шуда, дар бисьёр мавридҳо боиси тараққиёти яктарафа ва ғайрикомплексии хоҷагии халқи республикаҳои иттифоқии алоҳида гардид. Ба ин дараҷаи ҳозираи нокифояи тараққии қувваҳои истеҳсолкунандаи як қатор республикаҳои иттифоқӣ равшан шаҳодат медиҳад.

Аммо савол ба миён меояд: оё ба ҳисоби хоҷагӣ гузарондани республика ин зиддиятҳоро барҳам дода метавонад? Албатта, зиддиятҳо ба андозае суст мешаванд, зеро дар шароити ҳисоби хоҷагӣ органҳои республикавии идоракунӣ роҳбариро ба тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоӣ ба амал бароварда, имконият пайдо мекунанд, ки ба тараққии хоҷагӣ дар тамоми территорияи республика диққат диҳанд. Вале комилан равшан аст, ки дар сурати мавҷуд будани корхонаҳои дорои аҳамияти иттифоқӣ, иттифоқию республикавӣ ва республикавӣ дар территорияи ҳар республика органҳои идоракунии республика танҳо ба корхонаю хоҷагиҳои республикавӣ ва як андоза ба корхонаю хоҷагиҳои иттифоқию республикавӣ таъсири реалӣ расонда метавонанд. Ин ҳақиқатро бояд ба назар гирифт ва чунин хаёл кардан лозим нест, ки вазорату идораҳои иттифоқӣ шояд барҳам дода шаванд. Воқеан, вақте ки саноат ба воситаи советҳои хоҷагии халқ идора карда мешуд, ҳамин тавр ҳам шуда буд, дар натиҷа принципи ба амал баровардани сиёсати ягонаи техникӣ дар мамлакат комилан вайрон гардид.

Ба фикри мо, ташкили хоҷагии территориявӣ дар асоси худидоракунӣ ва худмаблағгузорӣ, чунон ки инро лоиҳаи «Принципҳои умумии бозсозии роҳбарӣ ба иқтисодиёт ва соҳаи иҷтимоӣ дар республикаҳои иттифоқӣ...» пешбинӣ мекунад, бештар реалӣ буда, ба нормаҳои конституционии идоракунӣ ва ҳамкории марказу республикаҳо ва робитаҳои иқтисодии байниреспубликавӣ мувофиқат менамояд.

Ҳисоби хоҷагӣ категорияи истеҳсолӣ буда, дар иерархияи хоҷагии халқ танҳо ба воҳидҳои истеҳсолӣ дахл дорад. Аз ин рӯ, ба фикри мо, мафҳуми ҳисоби хоҷагӣ ҳатто нисбат ба соҳаҳо низ қобили қабул намебошад. Дар бораи территория ё республика бошад, ҳоҷати гап ҳам нест, Чи тавре В. Коротеева, Л. Перепелкин, О. Шкоратан дар журнали «Коммунист» (№ 15, 1988) дуруст қайд кардаанд, «мақсади ҳисоби хоҷагӣ пурра таъмин намудани имконияти истеҳсолот мебошад... Аммо натиҷаи ниҳоӣ, самараи иқтисодии фаъолияти корхона... — ба даст овардани фоида аз фурӯши маҳсулот — барои территория ва ҷамъият танҳо омили таъмин кардани такрористеҳсоли сифатии одам мебошад».

Ғайр аз ин, дар шароите, ки дар территорияи республика ҳамаи корхонаҳо, хоҷагиҳо ва ташкилотҳо дар асоси принципҳои ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ кор мекунанду муносибатҳои ҳамдигарии органҳои территориявии идоракунӣ бо ин корхонаҳо аз рӯи нормативҳои иқтисодии вобаста ба тағьироти вазъияти хоҷагидорӣислоҳшуда муқаррар карда мешаванд, ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузарондани республика чизи зиёдатӣ буда, муомилоти иқтисодиро умуман дар хоҷагии халқи мамлакат ба таври сунъӣ мураккаб мекунад.

Набояд фаромӯш кард, ки иқтисодиёти СССР комплекси ягонаи хоҷагии халқ ва иқтисодиёти ҳар республикаи иттифоқӣ қисми таркибии он мебошад. Тараққии комплекси ягонаи хоҷагии халқ мувофиқи талаботи қонуни иқтисодии тақсимоти меҳнат, аз ҷумла тақсимоти территориявии меҳнат, ба амал бароварда мешавад. Ҳанӯз К. Маркс навишта буд, ки «дараҷаи тараққии қувваҳои истеҳсолкунандаи миллат дар дараҷаи тараққии тақсимоти меҳнати он равшантар ошкор мегардад» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 3, саҳ. 19—20). Ба ҳама маълум аст, ки тақсимоти меҳнат пеш аз ҳама дар тахсиси ин ё он территорияҳо, республикаҳо ба истеҳсоли чунин навъҳои арзишҳои истеъмо-

лие ифода меёбад, ки самараи зиёди амали системаи иқтисодии тамоми мамлакатро таъмин менамоянд.

Вале дар кори муайян намудани самтҳои тахсиси ин ё он республикаҳо ва районҳои иқтисодӣ ба камбудиҳои муайян роҳ дода шуданд, ки дар натиҷа ҳам ба республикаҳои алоҳида ва ҳам ба умуман мамлакат зарари иқтисодию иҷтимоӣ расонда шуд. Барои мисол тахсиси республикаҳои Осиёи Миёнаро ба пахтакорӣ мисол мегирем. Одамеро ёфтан душвор аст, ки ба мақсад мувофиқ набудани истеҳсоли пахтаро дар ин ҷо чун маҳсулоти асосии тахсиси умумииттифоқӣ принципан асосиок намояд. Аммо дар давоми 20—30 соли охир барон халқҳои Осиёи Миёна пахта аз «сарвати миллӣ» ба «бадбахтии миллӣ» табдил ёфт. Ин на дар бораи кам шудани самараи тахсиси ноҳия, балки дар бораи он шаҳодат медиҳад, ки риоя накарданн ҳадди мӯътадили тахсис на фақат боиси оқибатҳои манфии иқтисодӣ, балки иҷтимоӣ низ мешавад. Дар республикаҳои Осиёи Миёна маҳз ҳамин аҳвол рӯй дод. Масалан, дар Тоҷнкистон дараҷаи пахтакорӣ ба 70—75 фонз расид. Дар чунин вазъият барои истифодаи оқилонаи замин, таъмини дараҷаи зарурии истеҳсоли зироатҳои озуқавории хоҷагии қишлоқ, халли проблемаҳои иҷтимоӣ, бо ҳамон маҳсулоти озуқавие, ки ба неруи биоиқлимии республика мувофиқат мекунад, ба худтаъминкунӣ гузарондани республика имконияти воқеӣ пайдо намешавад. Ба ин муносибат чунин хатои васеъ паҳншударо қайд кардан лозим аст, ки мафҳумҳои «худтаъминкунӣ» ва «худхароҷотбарорӣ» як чиз фаҳмида мешаванд. Ҳол он ки худхароҷотбарорӣ категорияи ҳисоби хоҷагӣ буда, худтаъминкунӣ қатъи назар аз татбиқ шудан ё нашудани унсурони ҳисоби хоҷагии территориявӣ ба қатори принципҳои тараққиёти комплексии ноҳияҳо дохил мешавад.

Ба ҳамин тариқ, ба ақидаи мо, ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ гузарондани республикаҳо ҳатман боиси вайрон шудани принципҳои ташкили территориявии меҳнат ва тахсиси хоҷагиҳои районҳои алоҳида, ба вуҷуд омадани истеҳсолоти серсоҳаи зиёдатӣ, натуралӣ гардидани хоҷагиҳо, кам шудани саҳми республикаҳо дар афзудани сарвати миллии мамлакат мегардад. Бояд дар назар дошт, ки саҳми республикаҳо дар афзоиши сарвати миллии мамлакат на фақат бо ҳаҷми ҳиссаи ба бюҷети давлатӣ ҷудо кардашудаи фоида, балки бо фиристодани хелҳои конкретии неъматҳои моддӣ, ки талаботи давлат ва хоҷагии халқро қонеъ мегардонанд, низ муайян карда мешавад.

Идеяи ҳисоби хоҷагии республикавӣ ба тасаввуроти ғалат дар бораи самараи хоҷагии ноҳиявӣ ва таносубҳои реалии байни республикаҳо оид ба саҳми онҳо дар истеҳсолоти умумииттифоқӣ асос ёфтааст. Бо вуҷуди ин ҳисоби хоҷагии территориявӣ ҷиҳатҳои мусбат дорад, ки барои фароҳам омадани шароитҳои хубтарини ҳалли як қатор проблемаҳои иқтисодии тараққиёти ноҳиявӣ, аз ин рӯ, барои прогресси иҷтимоию иқтисодии мамлакат мусоидат карда метавонад.

Якум, барои амалӣ гардидани принципи тараққиёти комплексии ноҳия танҳо ҳисоби хоҷагии территориявӣ фишанги самарабахш мебошад. Ин махсусан ба ноҳияҳое дахл дорад, ки дар онҳо ресурсҳои гуногуни табиӣ ғайрикофианд. Аз ин сабаб кори хоҷагидорӣ яктарафа ба роҳ монда мешуд ва ба истифодаи аз ҳад зиёди сарватҳои табиии бештар самарабахш асос меёфт. Ҳоло бисьёр оқибатҳои манфии чунин сиёсати ноҳиявӣ аёнанд.

Дуюм, фақат ҳисоби хоҷагии территориявӣ ба фишори идоравӣ муқобилат карда метавонад. Монополияи идораҳо дар сурати ҷой надоштани қонун оид ба маҳдуд кардани он ва таҷрибаи мубориза зиддидоравии иқтисодӣ боиси аҳамияти якумдараҷа пайдо намудани манфиатҳои идоравӣ гардид, ки онҳо чун манфиатҳои давлатӣ амал намуда, ҳамчун манфиатҳои умумихалқӣ маънидод карда мешуданд. Афзалияти манфиатҳои умумихалқӣ бо манфиатҳои вазоратҳо иваз

карда мешуд, ки ин аз муносибатҳои худсарона ба ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунанда сар карда то «хоҷагии натуралии» худи идораҳо ба таври гуногун зуҳур меёфт.

Сеюм, дар шароити ҳисоби хоҷагии территориявӣ барои экологизацияи иқтисодиёт шароит фароҳам оварда, ба ҷойгиронӣ ва тараққӣ додани истеҳсолоти зарарнок муқобилат намуда, ҳангоми баҳо додан ба самараи иқтисодии чорабиниҳои муҳофизати табиат муносибати нав кардан ва вазъияти экологиро дар территория беҳтар гардондан мумкин аст. Зарурати ба даст овардани ин мақсадҳо пештар ҳам ҷой дошт, вале он аз сабаби набудани механизми иқтисодии типи территориявӣ ба амал бароварда намешуд.

Чорум, ҳисоби хоҷагии территориявӣ барои истифодаи оқилонаи ресурсҳои мавҷудаи табиӣ ҳавасманд мекунад ва ба тороҷ кардани ресурсҳои пурқимат бидуни ғамхорӣ дар бораи наслҳои оянда мамониат мерасонад.

Панҷум, бо ёрии ҳисоби хоҷагии территориявӣ дараҷаи баланди бо молҳои истеъмоли халқ, пеш аз ҳама озуқаворӣ, худро таъмин кардани ноҳияҳо имконпазир аст.

Ниҳоят, ҳангоми гузаштани ноҳияҳо ба ҳисоби хоҷагӣ боркашонии ноокилона, ки ҳаҷман калон аст, бояд хеле кам карда шавад.

Албатта, ин афзалиятҳо, мисли бисьёр дигар афзалиятҳо, натиҷаи фақат ҳисоби хоҷагии территориявӣ нахоҳанд буд. Ба онҳо дар натиҷаи бо ҳисоби хоҷагии корхонаҳо ва тамоми навигариҳои ислоҳоти куллии иқтисодӣ пайвастани ҳисоби хоҷагии территориявӣ ноил шудан мумкин аст. Вале дар ин масъалаҳо роли асосиро маҳз ҳисоби хоҷагии территориявӣ мебозад.

Мо то ҳол истилоҳи «ҳисоби хоҷагии территориявӣ»-ро истифода бурда, дар аввал қайд карда будем, ки ин бо ҳисоби хоҷагии корхонаҳо айният надорад, аз ин рӯ, дар бораи зарурати муайян кардани истилоҳи дигаре, ки моҳияти муносибатҳои байниноҳиявии иқтисодиро дурусттар инъикос намуда, боиси фаҳмиши анъанавии тарзи ҳисоби хоҷагӣ нагардад, изҳори ақида кардан лозим аст. Аз афташ, сухан бояд дар хусуси унсурони алоҳидаи ин тарзу усул равад, ки нисбат ба дараҷаи структураи хоҷагии халқ татбиқ шуда, процесси бозсозии иқтисодиёти мамлакатро тезонда метавонанд.

Барои такмил додани муносибатҳои байниҳамдигарии Иттифоқи РСС ва республикаҳо, дуруст танзим кардани ин муносибатҳо, ба фикри мо, тадбирҳои зеринро андешидан лозим аст:

— чунин Қонуни СССР, ки асосҳои ҳуқуқӣ ва механизми муносибатҳои иқтисодии байни вазорату идораҳои марказӣ ва республикаҳои иттифоқӣ, ҳамчунин робитаҳои байниреспубликавӣ ва байнитерриторияviро муқаррар менамояд, тартиб дода, қабул карда шавад;

— хусусияти зинагӣ доштани звеноҳои территориявӣ (шаҳрӣ, районӣ) ба назар гирифта, тартиби ташаккули бюҷетҳои иттифоқӣ ва республикавӣ, андохтани андоз аз рӯи нормативҳои устувори ҳиссаҷудокунӣ дар панҷсола тағьир дода шавад. Маҷмӯи маҳсулоти миллӣ барои муайян намудани ставкаи республикаи иттифоқӣ бояд ҳамчун таҳкурсӣ бошад. Барои риояи манфиатҳои умумидавлатӣ нормативҳои ҳиссаҷудокунӣ бояд «аз боло ба поён» муайян карда шаванд.

Ч. КАРИМОВ,
доктори илми иқтисодӣ,
Г. КОШЛАКОВ,
номзади илми геологӣ-минералогӣ,
Р. РАҲИМОВ,
академики АИ РСС Тоҷикистон.

# ҶОЙҲОИ «МУҚАДДАС»:

# АФСОНА ВА ҲАҚИҚАТ

КЛАССИКОНИ марксизм-ленинизм борҳо таъкид карда буданд, ки аз байн рафтани дин процесси басо душвор ва тӯлонист. Дар солҳои Ҳокимияти Советӣ дар республикаи мо дар бобати рафъи хурофоти динӣ ва тарбияю ташаккули одами нав муваффақиятҳои калоне ба даст оварда шудаанд. Вале мо набояд аз он чашм пӯшем, ки масъалаи рафъи урфу одатҳои динӣ дар шуур ва рӯзгори як қисми аҳолӣ ҳанӯз пурра ҳал нашудааст.

Масалан, яке аз боқимондаҳои расму оинҳои динӣ парастиши ҷойҳои «муқаддас» мебошад, ки онҳо қариб дар ҳар деҳаи кӯҳистон ҳастанд.

Ниёгони мо ба мавҷудоти қувваҳои табиат, аз қабили Офтобу Моҳ, раъду барқ, абру дарьёҳо, шамолу гирдбод, кӯҳу санг, чашмаю дарахтони алоҳида ва ғайра, сифатҳои худоӣ медоданд, онҳоро парастиш мекарданд. Гоҳо меҳнати онҳо бофайзу баракат мешуд, гоҳо толеашон наметобиду корашон барор намегирифт. Аз ин хулоса бароварда мешуд, ки дар кӯҳу ҷангалзорҳо, дараю ғорҳо ва чашмаю рӯдҳо некхоҳ ва бадхоҳ зиндагӣ мекунанд ва барои ба марҳамати рӯҳи некхоҳ соҳиб шудану аз рӯҳи бадхоҳ халосӣ ёфтан онҳоро парастишу эҳтиром намудан ва нарзу қурбонӣ пешкаш кардан зарур аст.

Дини ислом, ки моҳиятан якхудоӣ аст, дар кишвари мо дар асрҳои VIII—IX дар мубориза ба муқобили бисьёрхудоӣ, бутпарастӣ, табиатпарастӣ ва зардуштизм паҳн гашт. Таърихи ислом нишон медиҳад, ки дар аввалҳо одати зиёрати ҷойҳои «муқаддас», аз қабили қабри сардорони қабила, чашмаю рӯдҳо, харсангу ғорҳо ва дигар ашьёҳои табиат вуҷуд надошт.

Дар Қуръон саҷдаи бутҳо ва зиёрати ҷойҳои «муқаддас» маҳкум карда шудааст: «Шумо ба ҷои Оллоҳ ба бутҳо саҷда карда кори беҳуда мекунед... Аз илоҳӣ бахту саодат талаб кунед, ба ӯ эътиқод бандед, нисбат ба ӯ олиҳиммат бошед, онгоҳ шумо хушбахт мешавед» (сураи 29, ояти 16).

Сонитар ин талаботи ислом зери таъсири боқимондаҳои динҳои пеш аз исломи арабҳо, халқҳои Осиёи Миёна ва ташаккули ҷараёни суфизм вайрон карда шуд, унсурҳои кӯҳнаи динҳои пешазисломӣ, аз ҷумла парастиши ҷойҳои «муқаддас», ба ислом ворид гашт. Парастиши ҷойҳои «муқаддас» барои нигоҳ доштани боқимондаҳои динҳои мағлубгашта, масалан, зардуштӣ ниқоби хубе буд.

Дар замони ислом худоҳои қадима ба пир ё ҳимоятгарони деҳқонон,

чорводорон, хунармандон ва косибон иваз гардиданд. Масалан, пири кулол, бобои деҳқон, чӯпон ато, сангин бобо ва ғайра. Намояндагони дину хурофот дар охири намоз ва ё фотиҳаи худ ба рӯҳу арвоҳи ин пирон ҳамду сано мехонанд, сипосгузорӣ мекунанд.

Баъд аз мустаҳкам шудани мавқеи ислом рӯҳониёни мусулмон зиёрати Маккаю Мадина, тавофи Қаъбаю санги сиёҳи он, қабри чорёрон ва писарони Алӣ—Ҳасану Ҳусейнро ба ҳукми анъана дароварданд. Чунонки маълум аст, на ҳамаи мусулмонон ба иҷрои тавофи Қаъба, ки як рукни асосии ислом мебошад, имконият доштанд. Аз ин ваҷҳ рӯҳониёни ислом фатво бароварданд, ки агар мусулмонон чойҳои «муқаддас»-и маҳалли худро борҳо зиёрат кунанд, мукофоти Маккаи мукаррамро дармеёбанд.

Дар нақлу ривоятҳои ба чойҳои «муқаддас» бахшидаи рӯҳониён ҳақиқати воқеӣ ғалат, яктарафа, муболиғанок ва ғайриилмӣ маънидод карда, асли масъала пардапӯш ё таҳриф шудааст. Чунин таъбири ғайриилмӣ бештар дар маънидоди ашёю ҳодисаҳои табиӣ басо равшан дарк карда мешавад. Аз сабаби нодуруст фаҳмидани ҳодисаҳои муқаррарии табиат диндорон онҳоро ба дараҷаи каромоту мӯъҷиза бардоштанд.

Парастиши чойҳои «муқаддас» ба яке аз таълимотҳои асосии ислом — тақдир вобаста карда мешавад, чунки намояндагони дин тақдирро азалӣ меҳисобанд. Дар назди чойҳои «муқаддас» лобаю зорӣ кардан, рӯҳи мазорҳоро ба худо миёнарав кардан гӯё имконият медодааст, ки худо нақшаи худ — тақдирро тадбир намояд. Аз рӯи чунин мулоҳизаронӣ худо ба як зоти беринцип мубаддал мешавад. Агар ба ин тасаввуроти динӣ амиқтар назар афканем, ба осонӣ пай бурдан мумкин аст, ки он тарзи зиндагӣ ва муносибатҳои ҷамъиятиро ба ҳаёти берун аз мавҷудоти заминӣ кӯчонидану айниятдор ҳисобидан аст. Дар ин маврид чойҳои «муқаддас» ҳамчун худоҳои дуюминдараҷа, воситачию мададгорон ба майдон мебароянд.

Дар гузашта рӯҳониён ба воситаи чойҳои «муқаддас» таблиғоти диниро дар байни мардум мустаҳкам намуда, бо ин восита қудрату тавоногии илоҳӣ ва дӯстони наздики он, аз қабили эшону тӯраҳо, саиду хӯҷаҳоро нишон дода, аз ҳисоби ситонидани назру фитр аз одамони ба доми дину хурофот афтода давлатманд мегардиданд. Баъзе намояндагони имрӯзаи дину хурофот ҳам маҳз баҳри чунин манфиат амал мекунанд.

Чойҳои «муқаддас»-ро аз ҷиҳати характеру хосиятҳояшон шартан ба се гурӯҳ ҷудо намудан мумкин аст. Ба гурӯҳи якум объектҳои таърихӣ, яъне мақбараву сағона; ба гурӯҳи дуюм — объектҳои табиию таърихӣ, яъне объектҳое, ки аслан ашёи табиат буда, ба онҳо номҳои саидон, хӯҷагон ё дигар ашхоси таърихию афсонавӣ ҳамроҳ карда шудаанд; ба гурӯҳи сеюм объектҳои соф табиӣ (сангҳо, дарахтон, чашмаҳо ё ғорҳои алоҳида) дохил мешаванд.

Дар таълифоти мавҷуда бештар объектҳои таърихӣ тадқиқ гардида, вале объектҳои табиию таърихӣ ва табиӣ камтар омӯхта шудаанд. Сирру асрор ва мӯъҷизаи бисьёре аз онҳо то ҳол ошкор ва дастраси мардум нагаштаанд. Ҳоло ба чанде аз чунин объектҳо аз нуқтаи назари табиатшиносӣ (тиббию биологӣ ва геологию географӣ) назар меафканем.

Дар ноҳияҳои алоҳидаи республика сангҳое дучор мешаванд, ки аз дур яке ба одам, дигаре ба ҳайвон, сеюмашон ба асбобу анҷоми рӯзгор ва чорумашон ба кӯшку иморатҳо шабоҳат доранд. Дар гузашта пайдоиши ин объектҳоро ба қудрати илоҳӣ нисбат дода, мӯъҷиза ва сеҳрнок мепиндоштанд. Зотан, шаклҳои аҷоибу ғароиби санг бо сабабҳои хос ва дар шароити маълуми табиӣ пайдо шудаанд.

Дар канори роҳ назди деҳаи Анзоби райони Айнӣ сутуни занбӯруғ-

монанди сангию шағалӣ воқеъ гардидааст, ки беш аз 10 метр баландӣ дорад. Бошандагони кӯҳансоли деҳа пайдоиши ин сутун — манораро ба «Хӯҷаи Ҷандапӯш» ном шахси динӣ нисбат дода, онро ҳамчун мазор парастиш мекунанд ва хусусиятҳои зиёдеро мансуби он медонанд. Вале дар асли ҳол пайдоиши ин сутуни занбӯруғшакл ба каромоти «Хӯҷаи Ҷандапӯш» муносибате надорад, балки он дар натиҷаи дар давоми асрҳо шуставу вайрон шудани сангу шағали доманаи ҷанубии қаторкӯҳи Зарафшон ба амал омадааст. Ин гуна сангҳои шаклан аҷоибро дар водии Яғноб, Искандардарьё ва маҳалҳои дигари республика низ дучор шудан мумкин аст.

Мувофиқи ақидан рӯҳониён, бо хости илоҳӣ ҳайвонот, одамон ва ҳатто деҳаю шаҳрҳо ба санг бадал шуда метавонанд. Дар деҳаи Шамтучи райони Айнӣ кӯҳе ҳаст, ки сокинон онро кӯҳи Чилуштурон меноманд, дар деҳаи Туғмазор бошад, Тимсоҳи сангин воқеъ гардидааст. Шаҳр ва қалъаҳои санггашта дар водии Яхсу ва Пулдараи канори ғарбии қаторкӯҳи Дарвоз ба назар мерасад. Халқ дар бораи ин офаридаҳои табиат афсона, ривоят ва қиссаҳои зиёде офаридааст, ки онҳо характери динӣ доранд. Дар асл ин офаридаҳо дар натиҷаи бодхӯрдашавӣ, фарсоиши ҷинсҳои кӯҳии гуногунтаркиб ба амал омадаанд.

Дар байни ривоятҳои ба санг бахшидашуда ҷои асосиро ривояту қиссаҳои ба санг табдилёбии занону духтарон ва асбобу анҷоми хоҷагӣ ишғол мекунанд. Масалан, кӯҳи Чилдухтарон дар райони Айнӣ, санги арӯс дар райони Орҷоникидзеобод ва ғайра. Агар мо бо ин объектҳо аз наздик шинос шавем, ба осонӣ пай мебарем, ки байни онҳо ва муҷассамаҳое, ки инсон барои ёдбуди шахсони таърихӣ офаридааст, фарқи калоне ҳаст. «Муҷассамаҳо»-и дар табиат дучоршаванда фақат аз баъзе ҷиҳат аз дур ба одам монандӣ доранду бас. Дар байни узвҳои бадан, аз ҷумла сару рӯй, чашму гӯш таносуби ҳақиқӣ дида намешавад. Наход ки ин «муҷассама»-ҳо то ба ҳоли «сангин» омаданашон ин қадар бадафту андом буданд, ё магар офаридагор онҳоро ин қадар ноӯҳдабароёна офаридааст?!

Агар мо ба хати умумии инкишофи ривоятҳои ба санг табдилёбии одамон назар афканем, дар байни онҳо умумияти маълумеро мушоҳида мекунем. Ин умумият аз он иборат аст, ки аксарияти қаҳрамонони ривоятҳо дар ҳалли мушкилоти пешомада ба қувваю тавоноии худ бовар намекунанд, ба мубориза барнамехезанд, балки аз қувваи илоҳӣ интизори мӯъҷиза мешаванд ва ба лобаю зорӣ меафтанд. Яке аз догмаҳои дини ислом ҳам маҳз ҳамин аст, яъне бояд ҳар як бандаи мӯъмин фурӯтан ва итоаткор бошад, ёрию мададро танҳо аз худо пурсад. Дар ривоятҳо махсусан оҷизии занон нисбат ба мардон возеҳу равшан инъикос ёфтааст, ки он шоҳиди нобаробарҳуқуқии занону мардон дар гузаштаи тореволюционӣ мебошад.

Дар республикаи мо даҳҳо чашмаҳои гарм ва сарди маъданӣ, кӯлҳои лойқаашон шифобахш ҳастанд, ки шӯҳрати иттифоқӣ ва ҳатто ҷаҳонӣ пайдо кардаанд. Бисьёриҳо шифохонаҳои Хоҷа Оби Гарм, Оби Гарм, Гармчашма ва кӯли Оқсуконро медонанд ва аз ин неъматҳои табиат борҳо бархӯрдор гардидаанд. Аксарияти одамон дар гузашта сабабҳои гарм будани чашмаҳо ва сирри қобилияти муолиҷавӣ доштани чашмаю лойқаи кӯлҳоро намедонистанд. Бинобар ин чунин чашмаҳоро неъмату раҳмати худо, каромати хоҷаҳо, мӯъҷизаи эшону тӯраҳо медонистанд. Намояндагони дин хусусиятҳои шифобахши ин офаридаҳои табиатро ба тамоми дарду касалиҳо даво эълон намуда, аз ҳисоби хайру қурбониҳои зиёраткунандаҳо фоида мегирифтанд. Дар яке аз ривоятҳо гуфта мешавад, ки чашмаи Хоҷа Оби Гарм бо сеҳру ҷодуи Хоҷа Абӯталхи Ҳиндустонӣ пайдо шудааст, дар ривояти дигар омадааст, ки чашмаи мазкурро Муҳаммад пайғамбар ба шарафи хизматҳои Хоҷа Абӯталхи арабнажод ба амал овардааст.

Маълумотҳои таърихӣ аз он гувоҳӣ медиҳанд, ки шахсони номбурда ҳеҷ гоҳ пой ба Осиёи Миёна нагузоштаанд ва ҳанӯз дар замони зардуштиён ин чашма парастишгоҳи оташпарастон буд.

Илми геология кайҳо исбот намудааст, ки дар чуқурии 100 метр ҳарорати замин 3 дараҷа зиёд аст. Аз рӯи ин бузургӣ, ки онро градиенти геотермикӣ меноманд, ҳарорати дохили замин дар чуқурии 1 км 30 дараҷа, дар чуқурии 5 км 150 дараҷа ва ғайра зиёд мешавад. Манбаъҳои чунин гармии дохили замин гуногун буда, дар байнашон элементҳои радиоактивӣ ҷои асосиро ишғол мекунанд, ки ба пайдоиши магма-ҷинсҳои гудохташуда сабаб мешаванд. Ба пайдоиши чашмаҳои гарм бошад, ҳамин ҷинсҳои гарм таъсир мерасонанд. Маълум аст, ки дар таркиби магма газҳои гуногуну буғҳои об хеле зиёданд. Аз тарафи дигар, обҳои боришот аз таркишҳо ва сӯрохиҳо ба сатҳи болоии замин ҳаракат намуда, дар роҳ намаку ишқорҳо ва дигар моддаҳои ҳалшавандаро маҳлул намуда, чун чашмаҳои маъданӣ берун мебароранд. Аз баъзе чашмаҳо ҳамроҳи об буғ ҳам мебарояд. Масалан, ҳарорати буғи чашмаҳои Хоҷа Оби Гарм ба 98 дараҷа мерасад.

Таркиби химиёвии чашмаҳои маъдании республика мураккаб буда, дорои элементу моддаҳои гуногун мебошад. Шифобахшии чашмаҳои гарми маъданӣ ба маҷмӯи хусусиятҳои химиявию физикиашон вобаста аст. Тадқиқотҳои тиббию биологӣ нишон доданд, ки ба воситаи чашмаҳои гарми маъданӣ касалиҳои дилу рагҳои хунгард, органҳои такьягоҳу ҳаракат, радикулиту тарбод, бруцеллёзу бофтаҳои асаб, касалиҳои хоси занона ва пӯстро бомуваффақият табобат кардан мумкин аст.

Илми табиатшиносӣ на танҳо сабабҳои гарму маъданӣ гардидани чашмаҳо ва сирри қобилияти шифоӣ доштани онҳоро ошкор кард, балки имкон дод, ки дар баъзе заводҳои маъдангудозӣ оби гарми маъдании шифобахш ҳам ҳосил карда шавад. Аз тарафи дигар, олимон таркиби химиёвӣ ва хосиятҳои физикии чашмаҳои маъданнро омӯхта, нарзан ва мацестаи сунъӣ тайёр мекунанд. Ҳамаи ин аз он гувоҳӣ медиҳад, ки дар пайдоиши обҳои шифобахш ягон сирру асрори ниҳонӣ нест.

Боз он чиз ҷолиб аст, ки геологҳо қонуниятҳои ҷойгиршавии обҳои зеризаминиро ҳаматарафа омӯхта, аз маҳалҳои Шоҳанбарӣ, Қизилтумшуқ, Хонобод, «КИМ» ва ғайра дар натиҷаи пармакунӣ ба сатҳи замин обҳои гарми минералии шифобахшро бароварданд. Ҳоло дар заминаи ин обҳои маъданӣ курорту санаторияҳо ба мардум хизмат мерасонанд.

Захираи обҳои маъдании кишвари мо хеле зиёд аст. Солҳои охир дар натиҷаи ҷустуҷӯи гидрогеологӣ зиёда аз 220 чашмаи маъдании типҳои гуногун кашф карда ва аз тарафи олимони соҳаи тиб, химия, физика омӯхта, барои истифода тавсия дода шуд.

Аз олимони соҳаи геология ва муассисаҳои тиббию муолиҷавӣ хоҳиш менамудем, ки обҳои маъданӣ ва кӯлҳои лойқаи намакдори хосияти табобатӣ доштаро амиқтар омӯзанд, барои истифодаи амалии онҳо тавсияҳои дахлдор пешниҳод намоянд. Аз ҷониби дигар, лозим аст, ки дар заминаи тадқиқотҳои соҳавӣ баҳри ташаккули ҷаҳонбинии илмию атеистӣ ва тарбияи атеистии меҳнаткашон тавсияҳои амиқ пешкаш карда шаванд.

Рӯҳониёну диндорон на фақат чашмаҳои гарми маъданиро «муқаддас» эълон намудаанд, балки чашмаҳои оддиро ҳам «қадамҷои авлиё» гӯён ба манфиати худ истифода мебаранд. Масалан, Қайнор Атои райони Панҷакент, Панҷчашмаи райони Айнӣ, Лангари моҳиёни райони Исфара, Чилучорчашмаи райони Шаҳртуз ва боз даҳҳо дигар чашмаҳоро дар ноҳияву районҳои республикаамон «муқаддас» меҳисобанд.

Дар байни диндорон Чилучорчашма шӯҳрати калоне дорад ва ба он мӯъҷизаҳои зиёдеро вобаста мекунанд. Ин чашма 12 км. дур аз маркази райони Шаҳртуз дар доманаи ғарбии кӯҳи Арикътоғ воқеъ гардидааст. Оби чашма аз байни харсангҳо мебарояд. Шумораи умумии чашмаҳо

тақрибан ба 40-то наздиқ аст ва шояд аз ин сабаб онро чилучорчашма номидаанд.

Ривояте ҳаст, ки мувофиқи он то ба ин ҷо расидани қадами Алӣ ибни Абӯ Толиб ягон гулу гиёҳ намерӯидааст ва гӯё ба шарафи омадани Алӣ бо амри илоҳӣ аз қаъри кӯҳи Ариқтоғ рӯде берун омадаасту лашкари мусулмонон аз ҳалокати ташнагӣ раҳоӣ ёфтааст. Аммо маълумотҳон таърихӣ ривояти ба сарзамини тоҷикон омадани халифаи чаҳорумини араб — Алиро ба куллӣ рад мекунанд.

Пас манбаи ҷараёни ин оби сарду соф дар чист? Академики АИ республика Р. Баротов ба ин савол чунин ҷавоб додааст: «Тадқиқоти геологӣ нишон дод, ки дар масофаи 25 километр шимоли шарқии Чилучорчашма, дар наздикии қишлоқи Тортку Ариқтоғро дарьёи Кофарниҳон кӯндаланг бурида мегузарад. Аз сабаби хеле баланд будани ин ҷои кӯҳ оби дарьё бо дигар обҳои зеризаминӣ ҳамроҳ шуда, ба ҷойҳои кафида ва таркишҳои оҳаксанг шорида меравад ва аз Чилучорчашма фаввора зада мебарояд. Оби Чилучорчашма аз оби дарьё фақат бо он фарқ мекунад, ки дар таркибаш каме намак дорад» (Р. Баротов. Асрори кӯҳҳои Тоҷикистон. Душанбе, 1971, саҳ. 50). Сабаби андак шӯр будани оби чашма ба ҷинсҳои намакдори ин маҳал вобаста мебошад.

Ба ин чашмаи «мӯъҷизакору» «мушкилкушо» берун аз ҳудуди республика ҳам зиёраткунандагон омада, «худоӣ» мекунанд. Дар ҳақиқат дар чӯлу дашти тасфон ногоҳ ҷазираи сабзу хуррам бо чашмаҳои салқин дучор мегардад, ки об аз қаъри замин фаввора зада мебарояд. «Мӯъҷиза» боз дар он аст, ки оби ин ҷо дар зимистон ях намекунад. Дар ҳақиқати ҳол, чи тавре дар боло изҳор кардем, ин ҷо ягон мӯъҷизае нест.

Афсӯс, ки роҳбарони маҳаллӣ ба ҷои фаҳмонда додани моҳияти ин ҷои «мӯъҷизадор» фақат усулҳои манъкунию маҳкумгардониро ба кор мебаранд.

Аслан, одамони ҳаммаслак, ки гирифтори касалиҳои мухталифанд, ё худ занҳое, ки кӯдаконашон вафот мекунанд, ё худ онҳое, ки на танҳо нуқсон, балки гуноҳ содир намудаанд, бо мақсади шустани он ба ин ҷо саҷда меоранд. Ба омадани ихлосмандон касе монеъ намешавад, бигузор омадан гиранд. Аммо барои онҳо шароити зарурии маишӣ, маслиҳати духтурон, шарҳи олимон ё ташкилкунандагони сафарро ба роҳ монда, муассисаҳои хӯроки умумӣ, дӯконҳои рӯзномаю маҷаллаҳо, савдои армуғон ва ғайраро кушодан зарур аст. Фақат бо ҳамин роҳ муваффақ шудан мумкин, ки одамон пинҳонӣ ғусл накунанду путёвка пайдо карда, дар кабинаю ваннаҳо бемалол даромада ҳаловат баранд. Маҳз дар чунин маврид зодаи «муқаддас» аз манбаи даромади муллотарошон, аз зиёратгоҳҳо ба маркази маданиии социалистӣ табдил хоҳад ёфт. Дар баробари ин зарур аст, ки бо иштироки олимон, мутахассисон ва ҷамъияти «Дониш»-и республика онди ҳақиқати ин объектҳо силсилаи лекцияю сӯҳбатҳо ташкил карда шаванд.

Дар гузашта рӯҳониёни ислом баъзе кӯлҳо, аз ҷумла кӯли намакдори Оқсукони райони Аштро «мазори муқаддас» меҳисобиданд. Ҳоло дар назди ин кӯл табобатгоҳ сохта шудааст ва аз лойқаи шифобахши он чандин беморхонаҳо баҳра мебаранд.

Ғорҳо офаридаи нодири табиат буда, ба худ номи оламн беофтоб ё худ зеризаминиро гирифтаанд. Одатан ғорҳо хунук, намнок, торик ва бештар сокиту ороманд. Дар дохили баъзе ғорҳо хонаю хоначаҳо, роҳраву сутунҳо ва шӯшаҳои овезону чашмаҳо дида мешаванд. Ин манзара дар гузашта барои одамони аз донишҳои илмӣ камхабар муҳити бегона, пурдаҳшат, сеҳрнок ва асрорангез менамуд.

Парастишу эҳтироми ғорҳо ҳамчун ҷои «сеҳрноку муқаддас» чӣ тавр пайдо шуд?

Дар асрҳои «санг» (аз 150 ҳазор то 4 ҳазор сол пеш аз милод) ва «биринҷ» (аз 4 ҳазор сол то 2,5 ҳазор сол пеш аз милод) ғорҳо паногоҳ ва истиқоматгоҳи одамони қадим буданд. Сонитар одамон сохтани хаймаю хонаҳоро омӯхта, оҳиста-оҳиста аз ғорҳо ба хонаҳо кӯчиданд. Дар ин гузариш ғорҳо рафта-рафта ба одамон бегона гаштанд, аз онҳо ҳазар мекардагӣ шуданд.

Ғорҳоеро, ки ба табъи ҳомиёни дин мувофиқ набуданд ва боиси назрситонӣ гашта наметавонистанд, макони зиндагии рӯҳи бад, деву ғӯл ва он ғорҳоеро, ки ба табъу талаботи ботинии рӯҳониён мувофиқат мекарданд ва аз ин рӯ имконияти макру фиреб — назрситонӣ доштанд, «мазор ё ҷои муқаддас» эълон мекарданд.

Биёед ба далелҳо мурочнат намоем.

Дар доманаи шимолии қаторкӯҳи Туркистон, 25 км. дуртар аз деҳаи Чоркӯҳи райони Исфара дар мавзеи Шодимир ғоре воқеъ гардидааст, ки онро Кониғут (ҳалокат) ё «Мирзо Қаландар» меноманд. Аз рӯи афсонаи диндорон ғор истиқоматгоҳи «дев»-ҳои хашмгину бадқаҳр буда, ба он одам дохил шуда наметавонистааст. «Девҳо» воридшудагонро буғӣ карда, нобуд мекардаанд. Дар воқеъ, агар кас бе сару либоси махсуси муҳофизатӣ вориди ғор шуда, вақти зиёде дар қаъри он монад, нобуд шуданаш аз эҳтимол дур нест. Вале ин ҳодиса ҳам ба хусусиятҳои табиати дохили ғор алоқаманд буда, шарҳи илмии худро дорад. Ғорҳо ва конҳое, ки нишебанду чуқур ҷойгир шудаанд, дар онҳо ҷойивазкунии ҳаво ба зудӣ ба амал намеояд. Илова бар ин аз қабати ҷинсҳои кӯҳин баъзе ғору конҳо газҳои заҳрнок чудо шуда, муҳити дохили ғорро фаро гирифта, заҳролуд мегардонанд, ки боиси марги одамон гашта метавонад.

Озмоиши тадқиқотчиён нишон дод, ки ба воситаи противогазҳои махсус ин «муқобилати девҳо»-ро бартараф кардан мумкин аст.

Тадқиқоти мутахассисони илми тиб исбот намуд, ки ба воситаи оби рӯди аз ғори Хӯҷамӯъмини райони Восеъ ҷоришаванда касалии узвҳои такьягоҳу ҳаракат, торҳои асаби аз ҳароммағз бароянда, инчунин баъзе касалиҳои пӯстро табобат кардан мумкин аст. Қобилияти шифоии рӯди аз ғор бароянда ва лойқаи он дар он аст, ки вай ҳангоми аз байни қабатҳои кӯҳ гузаштан ба микдори зиёд намаки оширо шуста, маҳлул мекунад, ҳамроҳи худ дигар микроэлементҳоро ба берун меорад. Инак, хосияти давоии оби рӯд ба каромоти Хӯҷамӯъмини афсонавӣ алоқае надорад.

На фақат оби аз ғори Хӯҷамӯъмин бароянда аҳамияти тиббию табобатӣ дорад, балки аз рӯи як қатор аломатҳои табиияш худи ғор ҳам аҳамияти табобатӣ дорад. Баъзе аз чунин ғорҳои мамлакатамон, ба монанди Солотвинои вилояти Закарпатия, Соликамск ва Цхалтубаро барои табобати касалиҳои дилу рагҳои хунгард, зиққи нафас, бронхит ва ғайра истифода мебаранд. Бо ин мақсад ғори Хӯҷамӯъминро ҳамаҷониба омӯхта, баҳри истифодаи он тавсияҳои илмӣ пешниҳод кардан лозим аст.

Дар тагоби деҳаи Махшевати райони Айнӣ ғоре воқеъ гардидааст, ки онро ғори «Хӯҷа Исҳоқ» меноманд ва чун «Маккаи хурд» дар атроф шӯҳрат пайдо кардааст. Дар дохили ғор ҷасади одаме мавҷуд аст, ки дар ҳолати нимвайрон то ба имрӯз омада расидааст. Баъзе диндорон онро Исҳоқ пайғамбар, дигарон саид Исҳоқ ё Хӯҷа Исҳоқ меноманд ва авлоди Муҳаммад пайғамбар меҳисобанд.

Диндорон таъкид мекунанд, ки ба ин ғор танҳо одамони «бегуноҳ» дохил шуда метавонанду бас, вале агар одами «нопок» ба ғор даромаданӣ шавад, роҳи он ниҳоят номувофиқ гардида, барои ба пеш рафтан имконият намедиҳад. Дар ҳақиқат ин ғор дар баландии қариб се ҳазор метр аз сатҳи баҳр воқеъ гардидааст. Ба ин ғор ҳамаи одамони ҷасур, сарфи назар аз дину оин ва ё «поку нопокиашон», дохил шуда метавонанд.

Сабаби асосии вайрон нашудани ҷасади дохили ғор баландии маҳал аст. Дар чунин баландӣ ҳарорати дохили ғор дар тамоми фаслҳои сол паст мебошад. Ғайр аз ин, ғор аз ду тараф сӯрохӣ дорад, ки аз як тараф ҳаво дохил шуда, аз самти дигар баромада меистад. Ва ниҳоят, ба ҷасад нури Офтоб намерасад. Маҳз маҷмӯи шароитҳо фаъолияти микроорганизмҳои вайронкорро хеле маҳдуд кардааст. Мо инчунин хосиятҳои ғорҳои Печерская Лавраи монастыри Псковро медонем, ки дар дохили онҳо тӯли асрҳо ҷасадҳои одамон вайрон нашудаанд.

Хулоса, яке аз нишонаҳои эътиқоди динии мардуми республикаамон зиёрати ҷойҳои «муқаддас»—кӯлҳо, дарахтон, сангҳо, мазору мамнӯъгоҳҳо мебошад. Дар ин ҷойҳо нахустин тарғибу таблиғкунандагон нимчамуллоҳои ҳарҷогарде мебошанд, ки одатан дар байни диндорон урфу одатҳои зарарноку нуктаҳои назари ғайриилмиро паҳн мекунанд.

Дар байни шахсони дар ин ҷойҳо дафншуда на танҳо одамони ҳақиқатан мӯътабару асил — классикони адабиёту санъат, ходимони машҳури дини ислом, балки ашхоси номаъруфу тасодуф, ки ононро танҳо хости диндорони тамаъдор муқаддас гардонидааст, дучор мегарданд.

Ба ҷои маҳкумнамоӣ ва ба таври маъмурӣ манъ карданҳо, муфид мебуд бо кӯмаки олимон — муаррихон, бостоншиносону мардумшиносон ва ғайраҳо шахсияти ниёгони дар мазорҳо хуфтаамонро тадқиқу муайян намуда, ҳар гуна ривоятҳои афсонавиро бо маълумотҳои илмӣ рад кунем. Охир тадқиқотҳои дар «лангари моҳиён»-и Исфара гузаронидаи олимон ин андешаҳоро собит намуданд-ку.

Мутаассифона, алҳол аз кори маърифатпарварию пропагандистӣ қисми зиёиёни деҳот — муаллимон, духтурон, ходимони маданият ва воситаҳои ахбор дар канор меистанд. Махсусан тарғиби дониш оиди таърихи тамаддун, тандурустӣ зарур аст. Таҷриба собит менамояд, ки аз сабаби набудани маълумоту дониши зарурӣ бисьёриҳо пай намебаранд, ки маҳз худи зиёратгоҳҳо манбаи касалиҳои сирояткунанда мебошанд. Зеро ҳолати санитарию гигиениашон басо бад аст. Вазифаи муқаддаси кормандони муассисаҳои санитарӣ ва эпидемиологӣ пароканда гардонидани фикрҳои хилофи илмии мардуми оддию соддалавҳ мебошад. Қуллан беҳтар намудани кори муассисаҳои тиббӣ, аз касалӣ наҷот додани одамон пропагандаи беҳтарин мебошад. Агар ҳар як духтур аз ӯҳдаи чунин вазифа бароянд, худ барои шахси шифоёфта «муқаддас», сазовори иззату эҳтиром ва сипос хоҳад гардид.

**Хусейн АБРОРОВ,**
**узви ҳақиқии ҷамъияти географии СССР**
**ва ҷамъияти «Дониш», муаллими география ва**
**биологияи мактаби миёнаи № 16, деҳаи Шаватки**
**Боло, райони Айнӣ.**

**Г. ГЕРАСИМЕНКО,**
**доктори илми таърих**



# АЗ ҲУКМПАРАСТИИ ТАЪРИХ — БА ВОҚЕИЯТИ ҲАЁТ

ДАР АЙЁМИ мо шавқу завқи халқ ба таърихи худ аз ҳарвақта дида фузун аст. Мардум роману повестҳо, ҳикоятҳо ва ҳатто асарҳои ҷиддии тадқиқотии оиди таърихи ватанашонро зуд харида мегиранд ва барои онҳо худро ба навбат менависонанд. Матбуот фактҳои нав ба навро барқарор мекунад, ки боиси таваҷҷӯҳи зиёди аҳли ҷамъият мегарданд, вале чунин ба назар мерасад, ки ин ҳам кофӣ нест. Хонанда бештар ва ҳатталимкон ҳама чизро донистан мехоҳад ва манзараи гузашта дар пеши назари ӯ ҳар қадар пурратар намоён шавад, ҳамон қадар беҳтар аст. Чунон ки як рӯзноманигор қайд кардааст, «ҳоло шавқу завқи одамон ба бозии футболу чавгон ба шавқу завқи онҳо ба таърих ҳаргиз баробар шуда наметавонад» («Коммунист», с. 1987, № 16, саҳ. 64).

Ин акси садои солимӣ омма ба давраи карахтӣ, ба он айёмест, ки сиёсатмадорон ва ҷамъиятшиносон аксар вақт ба масъалаҳои ҳаётан муҳим дахле намекарданд ё дар бораи онҳо ҳақиқатро пурра намегуфтанд. Баъди Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС мамлакат ба марҳалаи навсозии революционӣ дохил шуд. Демократия, гуманизм, муносибати бошууронаи халқ ба воқеияти ҳозира, гузашта ва оянда, ба қисмати худ таҷдид мегарданд. Ошкорбаёнӣ босуръат қувва пайдо мекунад, майлу рағбати одамон ба ҳақиқати таърих торафт меафзояд. Аммо дар ин ҷода ҳодисаи ҳайратоваре рух дод: илме, ки бо методология, тарзи диалектикӣ, ҳаққоният ва бесаҳвии худ ифтихор дошт, ба бисьёр саволҳои муҳим ҷавоб дода натавонист. Дар натиҷа ҷамъият тамоюли таърихии худро гум кард.

Албатта, барои ин муаррихонро гунаҳкор карданд. Дар рӯзномаю маҷаллаҳо материалҳои муфассал, мактубҳои кушода, мусоҳибаҳо, луқмаҳои алоҳида чоп карда, дар онҳо аз хусуси нотавонии муаррихон, беасосии илмӣ ва ноӯҳдабароии касбӣ, ҳатто тамаъкорию бевиҷдонии онҳо сухан ронда мешавад. Махсусан дар бораи муаррихони Ҷанги Бузурги Ватанӣ суханони таҳқиромез гуфта мешаванд. Дар назди аҳли ҷамъият бо ҷиддияти том чунин савол гузошта шуд: «Киро бояд гунаҳкор донист?» Барои ба ин савол холисонаю одилона ҷавоб додан ба таърих таърихан муносибат намудан, яъне ақаллан ба тарзи умумӣ роҳи инкишофи ин илмро аз назар гузаронда, диққати хонандагонро ба лаҳзаҳои гардиши куллии он ҷалб кардан лозим аст.

Чунон ки маълум аст, оғози илми таърихи советӣ умедбахш буд. Вай зодаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь буда, зери таъсири неки он инкишоф меёфт. Дар саромади он В. И. Ленин — мутафаккири барҷаста ва соҳибтаҷрибаи беҳамто меистод. Вай асосҳои назарӣ гузошта, концепцияи таърихи Ватанро кор карда баромад. Бо роҳбарии

ӯ шабакаи муассисаҳои илмӣ барпо гардида, кадрҳои муаррихони марксист ташаккул меёфтанд ва робитаҳои байналҳалқӣ мустаҳкам мешуданд.

Аммо шароити мусоиди фароҳамовардаи Октябри Кабир пурра истифода нашуданд. Дар солҳои 20—30-юм илми таърих борҳо ба бозсозӣ ва тағьироти ташкилӣ дучор гардид, ки дар давраҳои алоҳида онро ба нестӣ бурда расонд. Одамоне, ки се революцияи бузургро аз сар гузаронда, ба қавле, осмонро фатҳ мекарданд, ба ҳамаи ин парвое надоштанд. Он вақт ба илми таърих Комиссариати халқии маориф роҳбарӣ мекард. Вақте вай ба хулоса омад, ки дар факультетҳои гуманитарӣ аз ҳад зиёд профессорони буржуазӣ кор мекунанд, ин факультетҳоро ҳамоно бастанд. Бо як қалам задан факультетҳои таърих, филология, ҳуқуқшиносӣ ва дигар факультетҳои гуманитарии университетҳо барҳам хӯрданд ва муддати дароз арзи вуҷуд накарданд. Ба ҷои онҳо факультетҳои илмҳои ҷамъиятшиносӣ барпо гардиданд, ки аз рӯи программаи ягона кор карда, дар онҳо танҳо асарҳои К. Маркс ва Ф. Энгельсро меомӯхтанд.

Вақте маълум гардид, ки чунин чора зеҳни ҷамъиятро ба тангкӯчаи сарбаста мебарад, факультетҳои гуманитарӣ боз барқарор карда шуданд. Шоёни диққат аст, ки навбати барқарор кардани факультетҳои таърих фақат дар солҳои 30-юм расид. Факультетҳои таърих соли 1934 аз сари нав дар университетҳои Москваю Ленинград, соли 1935 дар Белоруссия ва Саратов, соли 1936 дар Озарбойҷон, соли 1938 дар Воронеж ва Осиёи Миёна, соли 1939 дар Қазон, соли 1948 дар Тоҷикистон ва ғайра ташкил ёфтанд. Ҳамаи ин акнун дар шароити шахспарастӣ ба амал меомад. Вазъияти дохилӣ ва байналхалқӣ Сталинро маҷбур кард, ки факультетҳои таърихро аз нав барпо карда, мисли фалсафа, иқтисоди сиёсӣ ва ғайра ба таърих статуси соҳаи донишро баргардонад.

Аммо ин соҳаи донишро ҳамоно ба ҷилави маъмурию бюрократӣ гирифтор карданд. Ба идораи Клио* мисли замин, сарватҳои зеризаминӣ, фабрикаю заводҳо, колхозу совхозҳо муносибат намуданд, яъне онро пурра ба ихтиёри давлат доданд. Аммо ин душвортарин шакли давлатигардонӣ буд, зеро процесси эҷодӣ ва рафти тавлиди фикр зери назорат гирифта, худи афкор ба моликиятн давлат табдил дода мешуд. Муаррихон бо режими коркунони муқаррарии давлатӣ кор мекарданд: барои онҳо планҳо муқаррар карда мешуданд, онҳо мебоист ба муассисаҳои худ дар рӯзҳои кор ҳозир мешуданд ва фаъолияташонро таҳти назорати қатъии маъмурӣ ба амал мебароварданд. Азбаски дар шароити идоракунии марказонидашуда ва соҳавӣ ҳар коркун маъвои худро дошт, барои муаррихон ҳам паноҳгоҳ ёфт шуд. Он вақт чунин ақида мавҷуд буд, ки гӯё шуури халқро асосан бо роҳи таъсиррасонии идеологӣ, ҷидду ҷаҳди пропагандистону агитаторон, ба воситаи лекцияю сӯҳбатҳо, китобу брошюраҳо ташаккул додан мумкин аст. Ба иҷрои ин вазифа муаррихонро низ ҷалб намуданд. Оқибати бевоситаи давлатӣ гардондани илмҳои ҷамъиятшиносӣ, аз ҷумла илми таърих, идеологикунонии онҳо гардид.

Дар шароити шахспарастӣ вазифаи асосии аппарати идеологӣ мустаҳкам намудани умуман ҳокимияти сиёсӣ, махсусан обрӯю нуфузи Сталин ва атрофиёни ӯ буд. Муаррихон низ ҳамин тавр амал мекарданд. Барои ба ин бовар кардан ҷилди дуюми «Таърихи ҷанги гражданӣ дар СССР»-ро, ки соли 1942 нашр шудааст, варақ задан кифоя аст. Ин китоб фақат ба хотири И. В. Сталин навишта шудааст.

Идеологикунонии илми таърих бо амалияи умумидавлатии архив мустаҳкам гардонда шуд. Сталин қимати ҳуҷҷатҳои архивро медонист ва ҳамин ки тамоми ҳокимиятро ба даст даровард, кӯшиш намуд роҳи даромадро ба архивҳо душвор гардонад ва ҳатто ҷустуҷӯи ҳуҷҷатҳои

* Клио — мувофиқи мифологияи Юнони қадим яке аз нӯҳ олиҳа, ҳомии таърих.

архиврo бадном кард. Аз соли 1929 сар карда бо кӯмаки Ворошилов таърихи ҷанги гражданӣ қатъиян таҳриф карда шуд. Зимнан ин кор аз рӯи принципи «Он ҷо, ки Сталин аст, ғалаба ҳамон ҷост; он ҷо, ки Сталин аст, таърих ҳамон ҷост» ба ҷо оварда мешуд. Ба хотири ҳамин нақша фронтҳо, армияҳо, соединенияҳое, ки ба онҳо қадами «мубораки» Сталин нарасида буд, фаромӯш карда шуданд. Китобчаи Ворошилов «Сталин ва Армияи Сурх» ҳамагӣ баъди ҳафт соли ба охир расидани ҷанги гражданӣ аз чоп баромад ва ҷанги граждaниро миллионҳо одамон, махсусан иштирокчиёни бевоситаи он, фаромӯш накарда буданд. Албатта, ҳар каси ба ин нақша шубҳакарда дар сурати доштани майлу хоҳиш дар архивҳо кор карда, сохтакории ҳам Ворошилов, ҳам Сталинро фош карда метавонист. Чораҳои таъҷилӣ дидан лозим буд.

Моҳи ноябри соли 1931 журнали «Пролетарская революция» (№ 6) мактуби Сталин «Дар бораи баъзе масъалаҳои таърихи большевизм»-ро чоп намуд, ки дар он ӯ дар бораи архивҳо суханони талху тунд баён кард. Сталин муҳаққиқонеро, ки дар асоси ҳуҷҷатҳои архив кор мекарданд, дағалона ва таҳқиромез «калламушҳои архив» ва «бюрократҳои беэътимод», ҷустуҷӯи ҳуҷҷатҳои архиврo «кофтани коғазҳои тасодуфан ғундошташуда» меномид. Ин изҳороти Сталинро атрофиёнаш ҳамоно дастгирӣ намуданд ва қувват доданд. Баъди чопи мактуб Л. М. Каганович дар Институти профессураи сурх баромад кард. Вай омӯзиши ҳуҷҷатҳои архиврo бо ғуруру таҳқир ҳамчун «кофтукови расмиятпарастонаю бюрократии коғазҳо» маънидод намуд.

Аз ҳамон вақт сар карда архивҳо дар шароити маҳдуду манъкуниҳои сершумор кор мекарданд. Тадқиқотҳои таърихӣ аз таҳкурсии ҳуҷҷатӣ — яке аз шартҳои асосии ҳаққоният ва илмият маҳрум гардиданд. Барои авомфиребию ҳарзагӯӣ, таҳрифу сохтакорӣ роҳи васеъ кушода шуд, ки он барои мадҳу ситоиши Сталин ва дастьёрони ӯ, дар атрофашон ба вуҷуд овардани муҳити муқаддасӣ ва бесаҳвии онҳо, ташаккул додани шахспарастӣ лозим буд.

Азбаски то муқаррар гардидани диктатураи Сталин оид ба давраҳо ва проблемаҳо бисьёр асарҳо пайдо шуданд ва онҳо ба андозае ба Сталин ва атрофиёни ӯ дахл доштанд, қарор дода шуд, ки ба ном махзани махсуси асарҳо ташкил намуда, дар он ҳамаи китобҳои барояшон номақбул маҳфуз дошта шаванд. Дар амал манъкунии оммавии китобҳо оид ба соҳаҳои мухталифи дониш: таърих, фалсафа, иқтисоди сиёсӣ, адабиёт ва ғайра ба амал бароварда шуд. Зимнан, баъзе асарҳои чунин коркунони партиявию давлатӣ, монанди А. В. Луначарский, Н. К. Крупская, А. М. Коллонтай; ҳисоботи стенографии съезди якуми нависандагон; рисолаи коллективии «Ленин дар бораи Троцкий ва троцкизм» ва ғайра манъ карда шуда буданд.

Ниҳоят барои ҷамъиятшиносон ва муаррихон ҳудуди рухсат муқаррар карданд, ки аз он берун баромадан мутлақо мумкин набуд. Масъалаҳои илмиро дар асоси нуктаҳои «Курси мухтасари таърихи ВКП(б)» ҳал кардан лозим буд. Ҳамаи он чизе, ки аз чорчӯбаи ин китоб берун мебаромад, аз ҷиҳати методологӣ беасос, аз ҷиҳати сиёсӣ зарарнок дониста, манъ карда мешуд. Ҳамин тавр, ҳанӯз дар солҳои 30-юм муаррихон даступобаста шуда монданд. Барои онҳо ҳадди дарку мулоҳизаронӣ муқаррар карда, истифодаи материалҳои архивҳо маҳдуд гардонда, фаъолияташон таҳти назорати қатъии маъмурӣ гирифта шуд. Муаррихон лаҷом зада мешуданд, ки аз он халос шудан имконнопазир буд.

Вазъияте, ки муаррихон гирифтор шуданд, мислаш дар таърихи Ватан ҷой надошт. Дар чорчӯбаи муайяншуда ва бо нишондоди касе навиштани асар кори нанговаре буд ва ба ин на ҳар кас бо ихтиёри худ майл мекард. Махсусан аз он сабаб, ки давру замонҳое, ки муҳаққиқон бе амру фармон, мувофиқи ақидаю тасаввуроти худ асар эҷод мекарданд, ҳанӯз аз хотири онҳо фаромӯш нашуда буданд.

Равшан буд, ки М. Н. Покровский бо чунин қисмат розӣ намешавад.

Вай аз мактаби аҷоиби В. О. Ключковский таълим гнрифта буд, аҳамияти ҷустуҷӯи материалҳои архивро мефаҳмид, фикри наву ҷасурона, қалами тез дошт, бо забони равшану образнок ва шавқовар асар менавишт. Маҳз ӯ дар солҳои реакцияи столыпинӣ нияти навиштани асари барҷастаи «Таърихи рус аз даврахои қадимтарин»-ро дошт.

Покровский мақсади худро дар муҳоҷират амалӣ намуд. Вай аъзоёни сулолаи романовҳоро чун шахсони оҷизу ҳақири сиёсӣ, лӯхтакони тоҷу тахт тасвир намуд. Ин асари ҷиддии илмӣ аз мавқеи пролетариат навишта шуда, дар баробари ин ҳаҷвияи тезу тунди сиёсӣ буд. «Таърих»-и Покровский фикру мулоҳизаҳои зиёдеро ба амал овард. Ҳар як ҷилди онро мутахассисони барҷаста тақриз мекарданд, дар атрофи онҳо баҳсу мунозираҳои тезу тунд авҷ мегирифтанд. Подшоҳ бо ин асар мубориза бурдан хост. Баъзе аз ин китобҳоро жандармҳо мусодира карда сӯхтанд, аммо ин вазъиятро тағьир дода натавонист. Китоби «Таърихи рус аз даврахои қадимтарин» дар қатори беҳтарин асарҳои таърихии замони худ ҷой гирифт.

Покровский дар солҳои 20-ум зумраи томи муаррихонро тарбия намуда, мактаби худро ташкил дод. Он вақт муаррихи марксистеро, ки Покровский ба ӯ таълим надода ё таъсир нарасонда бошад, дучор кардан душвор буд. Умед бастан мумкин набуд, ки ин мактаб ба роли таҳқиромези тайёркардаи Сталин ба осонӣ розӣ мешавад. Сталин ҳам чунин гумон надошт. Лозим омад, ки гоҳ бо навозишу гоҳ бо сохтакорӣ ва бештар бо таҳдиди ҳабсу лагери концентрационӣ амал намояд.

Дуруст аст, ки масъалаи Покровский худ аз худ ҳал шуд: баҳори соли 1932 вай дар беморхонаи Кремль вафот кард. Бо пайравони вай бошад, дер вақт овора шуданд. Баъди вафоти М. Н. Покровский фоҷиаву задухӯрд дар ҷабҳаи таърих авҷ гирифт. Дар бораи миқьёси таъқиб шудани муаррихон далелҳои зерин шаҳодат медиҳанд. Дар давоми панҷ сол, аз соли 1932 то моҳи январи соли 1938, панҷ нафар директорони Институти профессураи сурхи таърих, ки ҷои ҳамдигарро иваз карда буданд, аз байн рафтанд. Инҳо С. Е. Сеф, ки баъди вафоти М. Н. Покровский дар вазифаи директорӣ кор мекард, Е. А. Мильштейн, Т. М. Дубиня, В. И. Зеймаль, Тарнапольская мебошанд.

Муаллимон низ ба таъқиботи оммавӣ гирифтор шуданд. Дар архив рӯйхати муаллимоне боқӣ мондааст, ки дар ҳамин институт дар солҳои 1934—1937 кор мекарданд. Дар он фамилияи 38 нафар муаллимон знкр ёфта, ба муқобили номи 28 нафари онҳо «ҳамчун душмани халқ фош шуд» қайд шудааст: ба муқобили фамилияҳои А. М. Панкратова ва Ф. Ф. Козлов қавишта шудааст, ки онҳо аз сафҳои ВКП(б) хориҷ гардиданд. Зимнан, пеш аз ҳама одамони наздики Покровский, шогирдони аз ҳама фаъолу боистеъдоди ӯ ба азобу машаққат гирифтор шуданд: С. А. Пионтковскийро ҳабс карданд ва ӯ дар маҳбасхона аз азобу тааддӣ ҷон дод, С. М. Дубровскийро ба лагери концентрационӣ фиристоданд, А. М. Панкратоваро аз Москва пеш карданд.

Сипас мавҷи таъқибот ба сари гурӯҳҳои дигари муаррихон фурӯ рехт. Он вақт донишкада ва муассисаи илмиеро, ки аз ин ҷазо эмин монда бошад, дучор кардан душвор буд. Мутаассифона, мо шумораи умумии муаррихони дар солҳои шахспарастӣ ҷабрдидаро намедонем. Дар бораи авҷи таъқиботе, ки ба муқобили ходимони Клио нигаронда шуда буд, фақат ба таври ғайримустақим ҳукм кардан мумкин аст. Масалан, Институти профессураи сурх дар давоми тамоми солҳои фаъолияташ барои мамлакат қариб 200 нафар муаррихони баландихтисос тайёр кардааст: аз се ду қисми онҳо ба таъқибот гирифтор шуданд.

Дуҷилдаи мақолаҳо, ки солҳои 1939—1940 аз чоп баромад, шоҳиди ғалабаи Сталин бар муаррихон, нишонаи даҳшатноки сари роҳи шахспарастӣ гардид. Ҷилди аввали он «Ба муқобили концепцияи таърихии Покровский», дуюмаш «Ба муқобили концепцияи зиддимарксистии Покровский» номида мешуд. Дар онҳо мактаби Покровский ҳамчун дас

таи ҷосусҳо ва вайронкорони империализми ҷаҳонӣ, суиқасдкунандагон ва қотилон ба қалам дода шуд.

Фоҷианокии вазъият аз он иборат буд, ки ҳамаи инро шогирдони Покровский, собиқ ҳамсафону ҳамфикрони наздики ӯ навишта буданд. Нашрияи мазкур инчунин осор аз майли риёкоронаи Сталин, тарзу усулҳои даҳшатноки муборизаи ӯ мебошад. Ҳар коре ки ӯ мекард, ҳатман мебоист кадру қимати инсонро паст зада, ӯро бадному рӯҳан ва маънан поймол менамуд. Одами рӯҳафтода аз иродаи муқобилаткунӣ маҳрум гардида, ба аслиҳаи дасти ӯ табдил меёфт.

Баъди нашри дуҷилдаи мақолаҳо номи Покровский аз илми таърих хат зада шуд ва ҳар гоҳ, ӯро танҳо барои таҳқиру дашном ба забон мегирифтанд.

Дар солҳои 30-юм расман ба муқобили концепцияи Покровский мубориза бурда мешуд, ки ҳамон вақт ин ҳақ буд. Ин концепция, ки дар замони худ—солҳои 30-юм пешқадам буд, аҳамияти илмии худро гум карда, садди роҳи концепцияи ленинии процесси таърихиро аз худ намудани муаррихон гардид ва тадриҷан ба монеаи инкишофи минбаъдаи илми таърихи советӣ табдил ёфт. Аммо дар шароити шахспарастӣ ба ҷои мероси назариявии Ленин ба муаррихон асарҳои Сталин ва догмаҳои «Курси мухтасари ВКП(б)» пешкаш карда мешуданд. Пас аз бадном кардани Покровский ба сари ҳеҷ кас хаёле намеомад, ки аз асарҳои ӯ фикрҳои асосиро дарьёфт намуда, истифода барад. Муаррихон иқтибосҳои барояшон зарурро пеш аз ҳама дар асарҳои худи Сталин ва «Курси мухтасар» меҷустанд ва фақат баъд аз он ба асарҳои В. И. Ленин муроҷиат мекарданд.

Дар охири солҳои 30-юм Сталин илми таърихи советиро тамоман пахш карда, онро ба хизмати табақаи ҳукмрон гузошт. Аммо дараҷаи итоат кунондани муаррихон гуногун буд ва он дар тадқиқотҳои оид ба археология, давлати қадимаи рус, феодализм қариб ба назар намерасид. Мутахассисони ин соҳаҳои илми таърих шароити бештар мусоид доштанд ва аз доираи таъсири асарҳои Сталин ва «Курси мухтасар» берун буданд. Онҳо дар солҳои шахспарастӣ ҳам имкон доштанд, ки мувофиқи концепцияи марксистӣ-ленинии таърих кори тадқиқотӣ баранд ва асарҳое эҷод намуданд, ки ифтихори илми таърихи советӣ гардиданд. Ба ин асарҳои Б. Д. Греков, Б. А. Рыбаков, Н. М. Тихомиров, Л. В. Черепнин, Н. М. Дружинин ва баъзе дигарон мисол шуда метавонанд.

Асарҳое, ки ба проблемаҳои давраи капитализм ва империализм бахшида шуда, дар бораи онҳо дар асарҳои Сталин ё «Курси мухтасари таърихи ВКП(б)» ба андозае сухан мерафт, хусусияти дигар доштанд. Асоси илмии онҳо назар ба асарҳои муаллифони номбурда суст буд.

Обрӯи чунин илми таърих зуд рехта, эътибораш суст шуд; вай аз вазифаҳои бевоситааш, яъне таҳлили замони гузашта барои дарки ҳозира ва пешбинии оянда маҳрум гардид. Ошкор намудани процессҳои реалие, ки дар ҷамъият ба амал меоянд, ҳатто, дар асоси ҳақиқатан илмӣ ҳам кори фавқулодда душвор аст. Дар давраи шахспарастӣ илми таърих ба вазъияти душворе гирифтор шуд, бинобар ин аз ӯҳдаи иҷрои ин вазифа баромада наметавонист. Дар ниҳояти кор ҷамъияти советӣ аз рӯи қариб ҳамаи проблемаҳои таърихи худ гумроҳ карда шуд. Дере нагузашта бисьёр ба ном «доғҳои сафед», аниқтараш — шикасти таърихи мо падидор шуданд. Илми таърих дар ҳамин шакл ба Н. С. Хрущев ва сипас ба Л. И. Брежнев мерос монд.

Барои он ки вазъияти илми таърих куллан беҳтар карда, кори он аз нав сохта шавад, пеш аз ҳама процессеро, ки ба муқобили процесси баамаловардаи Сталин нигаронда шудааст, пурра анҷом додан лозим аст, яъне илми таърих бояд аз васояти давлат комилан озод карда шавад. Бори аввал чунин тадбир соли 1956 дар асоси қарорҳои съезди XX КПСС андешида шуд. Ҳамон вақт асарҳои Сталин ва «Курси мухтаса-

ри таърихи ВКП(б)»-ро аз амалияи илмӣ дур иамуда, имконияти муҳаққиқонро барои истифодаи материалҳои архив васеъ ва ҷилави маъмурию бюрократиро як андоза суст карданд.

Аммо дере нагузашта ин амал суст гардид ва процесси аз васоияти давлат озод намудани илми таърих боздошта шуд. Зиёда аз ин давраи нави пастзании ҳуқуқи илми таърих оғоз ёфт. Дар давоми давраи тӯлонӣ маҳдуд кардани мавқеи фанни таърих дар программаҳои таълими тамоми системаи омӯзишу маълумот давом дошт: соати таълими ин фанро дар мактаби миёна, мӯҳлати омӯзиши онро дар факультетҳои таърихи университетҳо кам карда, дар институтҳои маданият кафедраҳои таърихи СССР бо кафедраҳои илмҳои ҷамъиятшиносӣ муттаҳид гардонда шуданд. Таълими таърихи Ватан аз планҳои донишкадаҳои партиявӣ пурра хориҷ гардид. Нигилизм ва беэътиноӣ нисбат ба таърих ба дараҷае расид, ки чанд вақт таърихи СССР-ро аз рӯйхати имтиҳонҳои дохилшавӣ ба факультетҳои таърихи университетҳо баровварда, ба ҷои он фанни ҷамъиятшиносиро дохил намуданд. Дар масъалаи маҳдуд кардани мақоми илми таърих солҳои 60—70-ум ба солҳои 20—30-юм як навъ шабоҳат дошт.

Процесси воқеии аз васояти давлат халос кардани илмҳои ҷамъиятшиносӣ, аз ҷумла илми таърих, ҳамчун қисми таркибии тамоми сиёсати бозсозии ҷамъият соли 1985 вусъат ёфт. Хеле муҳим аст, ки он инкишоф дода шавад. Муаррихону ҷамъиятшиносон, мисли математикҳо, физикҳо, химикҳо ва ғайра бояд лабораторияи эҷодӣ дошта бошанд. Олимони барҷастаи советӣ, аз ҷумла П. Л. Капица, ҳанӯз дар солҳои 60-ум ба ин масъала таваҷҷӯҳ карда буданд.

Ниҳоят, тайёр кардани кадрҳои муаррихонро ба куллӣ беҳтар намуда, ба таъмини васоити назариявӣ, касбӣ, забонӣ, маъхазшиносӣ, таърихнигории онҳо бояд ҷиддӣ машғул шуд. Албатта, ба ҳамон 5—6 ҳазоре, ки ҳоло давлат барои тайёр намудани як нафар муаррих ҷудо мекунад, Соловьёвҳоро ба камол расондан душвор аст. Чунон ки маълум аст, дар аксарияти донишкадаҳои олии мамлакат базаи моддию техникии маҳз факультетҳои таърих хеле суст мебошад. Аксар вақт ин база аз биноҳи таълимӣ, мебельҳои гуногун, хелҳои ками харитаҳои кӯҳна, тахтаи хатнависӣ ва бӯру латтапора иборат аст. Дар ин ҷо намоиши слайдҳои бо дастони худ тайёр кардашуда воқеаи нодир ба шумор меравад. Ин камбудиҳоро ҳарчи зудтар бояд бартараф намуд. Ин кори муҳим аст.

Масъалаи басо муҳими айёми мо инчунин ҳамкории нависандагону муаррихон мебошад. Чунон ки борҳо воқеъ шудааст, маҳз нависандагон иҷрои вазифаи душвор — бедор кардани халқ, майлу хоҳиши худдарккунӣ ва ташаккул додани шавқу рағбати онро ба таърих ба зиммаи худ гирифтанд. Дар ин маврид нависандагон тарзу усулҳои аз санҷиш гузаштаро истифода бурда, диққати одамонро ба давраю воқеаҳо ва фактҳои ҷиддӣ ҷалб менамоянд ва ба ҳиссиёту қалби халқ таъсир мерасонанд.

Ба нафъи бозсозӣ муттаҳид кардани неруи муаррихону нависандагони касбӣ, бо ҷидду ҷаҳди умум муайян намудани «доғҳои сафед» ва пурра барқарор кардани ҳақиқати таърих хеле муҳим мебошад.

**В. РАЗЗОҚОВ,**
*номзади илми санъатшиносӣ*

# ПРОБЛЕМАҲОИ МУКОЛАМАИ ТЕЛЕВИЗИОНӢ

ДАР ҲУҶҶАТҲОИ охирини партиявӣ фаъолии иҷтимоӣ хислати муҳимтарини шахсият дониста мешавад. Ба ин муносибат вазифаҳои ҷамъиятии санъат, ки акнун воқеиятро на ҳамту инъикос менамояд, балки ба фаъолии аҳли ҷамоат таъсир мерасонад, сифатан тағьир меёбанд. Имрӯзҳо мардум газетаҳоро талошкунон механанд, барномаҳои такроран намоишдодашавандаи телевизионро бо мароқи калон тамошо мекунанд, ба мазмуну мундариҷаи фильмҳои ҳуҷҷатӣ дарҳол сарфаҳм меараванд. Беҳад афзудани ҳаҷми ахбор, ки ҳоло дар мамлакатамон ба назар мерасад, талаб мекунад, ки нисбат ба ҳуҷҷат, ба публицистикаи бадеӣ мавқеи аниқ муайян карда шавад.

Муҳити ошкорбаёнӣ, плюрализми афкор водор сохтанд, ки тасаввуроти муқаррариамонро дар бораи чизи равою нораво тағьир диҳем. Дар айёми мо мардумро беш аз ҳама оҳанги бепарвоӣ, рӯҳбаландии сохта хашмгин мекунанд. Дар кӯшиши ҳар кадоме барои баён кардани ақидаи хеш ҳақиқати мутлақро ҷустан лозим нест. Ин ҷо ба маънои марксистӣ-ленинии сухан майлу хоҳиши ташаббускорӣ зоҳир мегардад, ки дар замони демократикунонии ҳаёти иҷтимоӣ қонунан меафзояд.

Шӯҳрати театру кино, телевизиону радио ва матбуот чун соҳаҳои муҳими маданияти бадеӣ, ки бо ҳам алоқаи зич дошта, ба олами рӯҳии одами советӣ таъсир мерасонанд, бешак аст. Мо гуфтугӯи дар шумораи нӯҳуми соли гузаштаи журнал доир ба маданияти бадеӣ оғозкардаамонро идома дода, ба телевизиони республикавӣ муроҷиат мекунем, ки на фақат таҷрибаи муайян, балки проблемаҳоеро низ андӯхтааст, ки дарку ҳал карданро тақозо доранд.

Имрӯз ба назари мо қиёси барномаҳои маъмулгардидаи Телевизиони марказӣ: «Взгляд», «Позиция», «Время», «Музыкальный ринг», «Телевизионное знакомство» зӯракӣ наменамояд. Шоёни диққат аст, ки баъзе аз онҳо дар студияҳои республикавӣ тавлид шуда, тадриҷан шӯҳрати умумиттифоқӣ пайдо карданд. Дар шаҳрҳои дигар ҳам маҳорату истеъдоди ба худ хоси барандагону дикторони беҳтарини Телевизиони марказӣ намунаи ибрат шуда истодааст. Дар як қатор барномаҳо шавқу рағбати ҳақиқатан касбии офарандагони онҳо эҳсос мешавад. Ҳамин ҳам аз назар дур намонд, ки дар экран ба ҷои дикторони ҷозиб журналистоне пайдо мешаванд, ки аз масъалаҳои ҳалталаб бо камоли манфиатдорӣ сухан меронанд. Ба корозмудагии мавҳум мавқеи гражданӣ муқобил гузошта шудааст.

Телевизион дар байни хелҳои сершумори санъат яке аз ҷойҳои аввалро ишғол намуд. Кинорежиссёри барҷастаи Италия Федерико Феллини дар «Офаридани фильм» ном китобаш ба масъалаи хусусияти хоси телевизион дахл карда, яке аз хусусиятҳои он — принципи нави муоширатро бо камоли эътимод зикр мекунад: «Тамошогарон дар хонаи хеш дар паси миз нишастаанд, бо телефон гапзанон мекунанд. Ва ту, муаллиф, инро ба инобат нагирифта наметавонӣ». Дарвоқеъ, агар театру кино рӯҳияю либоси идонаро тақозо кунанд, пас телевизион як чизи муқаррарист. Аз ин ҷост, ки ба офарандагони намоиши телевизион хавфе таҳдид мекунад, ки тамошогар телевизорашро хомӯш мекунаду бас. Намоиш бояд шавқангез, муфид ва фаҳмо бошад.

Телевизиони тоҷик ҳам муваффақияту комьёбиҳо дорад. Бисьёр барномаҳои мусиқию ахбор пайдо шудаанд, алоқаҳои телевизионии мо бо дигар республикаҳо барпо гардиданд, рубрикаи «Телевизион ва тамошобин» вуҷуд дорад, намоиши танқидии «Негатив» шӯҳрат пайдо кардааст. Намоиши кинои ҳуҷҷатӣ зиёд шуд. Муносибату назари нав боиси барори кор мегардад.

Масалан, боре ба ҷои калейдоскопи одатии идона барномаи режиссёр М. Имматшоев доир ба проблемаҳои цирки тоҷик нишон дода шуд.

Бо вуҷуди ин намоишҳои силсилаи «Мусиқӣ ва замони ҳозира», ки аз рӯи қолаби кӯҳнаи солҳои сол вуҷуддошта тайёр карда мешаванд, проблемаи завқи пасти тамошобинонро ба санъати мусиқӣ, опера ва балет ҳал намекунад. Дар ин ҷода на фақат тарғибот, балки кори пурсабронаю мунтазамонаи онди фаҳмонда додани хусусиятҳои ин жанрҳои санъат низ зарур аст.

Намоишҳои бахшида ба санъати тасвирӣ низ аз ҳад зиёд назарӣ мебошанд. Аҳамияти таҳлили санъатшиносиро зери шубҳа нагирифта, шакли нақлро дар бораи санъат чуқур андешаву мулоҳиза кардан лозим аст. Барномаҳои «Дар олами кино» фильмҳои наверо манзури тамошобинон гардонда, ҷиҳатҳои мусбат ва манфии онҳоро сатҳӣ тавсиф мекунанду вале механизми алоқаи кино ва тамошобинро хеле кам тадқиқ менамоянд. Муҳокимаи фильми Т. Абуладзе «Пушаймонӣ», ки давраи назарраси санъати киноии советӣ гардид, собит намуд, ки ғуруру таҳлили сатҳӣ ба хулосаҳои рӯякӣ ва баҳоҳои мухталифи ғаразнок боис мешаванд.

«Фестивали фестивальҳо», ки чанде пеш дар республикаамон шуда гузашт, намоиши фильмҳои беҳтарини киноии ҷаҳонии солҳои охир, агар шарҳи мухтасари ба кинотеатрҳои Тоҷикистон фиристодаи Маркази умумииттифоқии киноро ба назар нагирем, аслан аз эзоҳоти касбӣ маҳрум буд. Рост аст, ки дар яке аз шумораҳои моҳи октябри газетаи «Коммунист Таджикистана» материали К. Клюткин дарҷ шуда буд, вале ба гумон аст, ки вай хусусиятҳои равияи санъати киноро ба тамошобинон фаҳмонда дода бошад. Аз ин ҷост, ки ҳангоми фестиваль нисбати фильми режиссёри японӣ С. Имамура «Ривоят дар бораи Нарайам» мароқи носолим зоҳир карда шуд. На фақат дар Душанбе, балки дар бисёр дигар шаҳрҳои мамлакатамон ҳам кормандони телевизион ва кинопрокат барои шарҳи мавзӯи инсонпарварии фильм, барои аз ҷиҳатҳои натуралистии ҳаёт ба дарки фалсафии асари мазкур ҷалб намудани диққати тамошобинон омода набуданд. Бинандагони кино охири фильмро, ки мавқеи мухталифи муаллифро нишон медиҳад, тамошо накарда, дарро сахт зада, аз толор баромада мерафтанд. Аслан, дар телевизиони мо аз хусуси киноии ҳиндӣ, ки дар Тоҷикистон шӯҳрат дорад, бо тамошобинон гуфтугузори касбие баргузор нагардидааст. Ин имкон медод, ки анъанаҳои беҳтарини санъати миллӣ аз қолабҳои кинематографи тиҷоратӣ фарқ кунонида шаванд.

Пас, гап дар чист? Сабаби ба андозае бетароват будани намоишҳо дар он аст, ки аксаран проблемаҳои ба омма нофаҳмои санъатшиносӣ мавзӯи баҳс қарор мегиранд. Тарғиби санъат ҳаргиз дарк кардани забони санъатро рад намекунад, балки шаклҳои нави пропагандаи онро тақозо менамоянд, ки завқи тағйирёфтаи муосиронамонро ба ҳисоб мегиранд. Камолоти касбӣ дар фаъол гардонда тавонистани мабдаи бадей-публицистӣ, ки ба идроки тамошобин таъсир мерасонад, зуҳур меёбад. Ва дар ин бобат муколамаи телевизионӣ на фақат ҳамчун тарзи беҳтарини муошират бо тамошобин, балки ҳамчун принципи идеявию бадей ҳам, бисёр вазифаҳоро адо карда метавонад.

Саъю кӯшиши муколамаро дар насри ватании асри гузашта чун ҷустуҷӯи тафаккури нави бадей, на тавассути монолог, балки тавассути диалог нишон додани характерҳо ҳис кардан мумкин аст. Маҳз ба туфайли принципи мазкур дар романҳои Достоевский ҳамдардии хонанда ба қаҳрамонон ба амал меоянд. Назариётчӣ ва режиссёри маъруфи англис Эрик Бентли низ таваҷҷӯҳро ба хусусиятҳои иҷтимоию эстетикии муколама ҷалб намуда, дар «Умри драма» ном асараш қайд карда буд, ки «драма аз дигар навъҳои адабиёт маҳз бо ҳамин фарқ мекунад, ки вай на монолог, балки диалог, на дилхоликунии як кас, балки мубодилаи сухан аст». Дар намоиши телевизионӣ ҳам баранда ҳангоми гуфтугузор бо дигар иштирокчиёни сӯҳбат луқмаҳои онҳоро бо ҳам алоқаманд мекунад, хулосаҳо мебарорад ва дар айни ҳол ҷиҳати эстетикиро фаромӯш намесозад. Бинобар ҳамин ҳам ба тамошобинон намоишҳое маъқуланд, ки ба фикру андеша кардан ва дар гуфтугузор ширкат варзидан водор мекунанд, ва, баръакс, намоишҳое хашмгин менамоянд, ки оҳанги омирона дошта, мавқеи барандаро ба иштирокчиёни сӯҳбат ва тамошобинон зӯран бор мекунанд.

А. Қ. Шнейдер, ки солҳои 20—30-юм дар университети Москва аз рӯи курси «Санъати нотиқӣ» лекция мехонд, чунин фикри шавқангезе баён кардааст: «Забон гуфтугузори доимӣ бо сомеон аст, ҳатто вакте ки он хомӯш аст. Вай на амал, балки робита мебошад». Офарандагони намоишҳоеро, ки диалектикаи муколамаро ба эътибор намегиранд, одатан тасаввуроти рӯякӣ дар бораи тамошобинон дучори вазъи ногувор месозад. Танҳо дар сурати дар назар доштани бинандаи мушаххас муколама шавковар, ҳақиқӣ ва фаҳмо мегардад.

Таҷрибаи муаллифи мақолаи мазкур дар бобати омода сохтани намоишҳои силсилаи «Театр дар меҳмонии шумо» барои ба назар гирифтани чунин омили муҳим, монанди аниқ кардани мақсади гуфтугӯ бо он категорияи тамошобинон, ки барояшон асари санъат офарида шудааст, кӯмак мерасонад. Мисоли тамоман дигар шудани мавзӯи гуфтугӯ низ мавҷуд аст. Масалан, спектакли Театри драмаи рус ба номи В. Маяковский «Елена Сергеевнаи азиз» аз рӯи пьесаи Л. Разумовская дар байни хонандагону муаллимони мактаби миёнаи № 50 ш. Душанбе муҳокима карда шуд, ки дар рафти он на фақат мавқеи режиссёр, балки ҷиҳатҳои нави проблемаи муносибати байни калонсолону хурдсолон ошкор гардиданд. Гӯё худи ҳаёт тақозо мекард, ки мақсади аввалаи гуфтугузори маҳдуд доир ба пьеса ва спектакль тағйир дода шавад. Бачагон мекӯшиданд, ки таваҷҷӯҳро аз персонажҳо дур бисозанд. Мактабиён аз спектакль ба муҳокимаи масъалаҳое

гузаштанд, ки ба онҳо марок зоҳир мекарданд. Демократиконии ҳаёти мактаб, шахсияти омӯзгор ва талабагон, қобили қабул набудани ду ахлоқ — барои худ ва барои дигарон аз ҷумлаи ин масъалаҳо мебошанд.

Сценария фақат воқеаҳои асосиро пешбинӣ мекунад, вале бисёр чиз ба вазъияти мушаххас вобаста аст, ки ҳангоми ба наворгирӣ ба амал омада, ҳар дафъа нотакрор ва бо набзи ҳаёти воқеӣ алоқаманд мебошад. Мавзӯе, ки пешакӣ тайёр ва аз ҳар ҷиҳат муҳокима шудааст, ҳангоми таҷассумьёбиаш аз ҳад зиёд ба нақша гирифта шуда, аз унсурҳои бадеҳа, ки барои муҳити гуфтугузори бевосита хеле муҳим аст, маҳрум мешавад. Саволи пешакӣ тайёр кардашуда ҷавоби кӯтоҳу тахминиро тақозо мекунад. Бо ҳамин гуфтугузор ба итмом расида, шиддату динамикаи он аз байн мераванд.

Намоиши телевизионӣ спектаклеро мемонад, ки дар он табиату сирати иштироккунандагон зухур меёбад. Драматургияи мукаммали муколама муҳим аст. Ҳар як иштирокчӣ бояд вазифаи муайянеро адо кунад, на ҳамту дар экран намоён гардад, балки ба сюжет ворид кунонида шавад. Бисёр вақт ба одамони ба намоиш эҳтиётан даъватшуда, ки интизори навбати худ мешаванд, раҳми кас меояд. Дар барномаҳои бемуваффақияти телевизион одамон ба ҷои муоширати амалӣ монологро авлотар мешуморанд. Оҳанги лектории баранда иштирокчиёни мусоҳибаро ба гуфтугузори расмӣ омода месозад. Унсурҳои суханпардозӣ, худписандӣ ҳозиронро хушьёр мекунанд, онҳоро аз оҳанги табиии гуфтугӯ дур месозанд. Тавассути монтаж ҳамаи он чиро, ки касро дар ибтидо оташин мекунад, яъне шарҳу эзоҳ, такрор, нидо, таваққуфро барҳам дода бинед. Намоиш бисёр ҷиҳатҳои хубашро гум мекунад, эҳсоси ҳаёт нопадид мешавад. Ба тамошобинон чунин хислат хос аст, ки ин ҷузъиётро нағз ҳис мекунанд, ҳақиқатро самимона пазируфта, нисбати гуфтугузори бетартибу бемантиқ бепарво мешаванд.

Намоишҳои силсилаи «Театр дар меҳмонии шумо»-ро таҳлил намуда, кас пай мебарад, ки кӯшиши дар хусуси театр, ҳамчун санъати муассир, аз рӯи фақат натиҷабахшиаш нақл кардан суде намебахшад. Дар сурати ин гуна муносибат ба процесси эҷодӣ, ки беш аз ҳама аз назар ниҳон аст, сарфаҳм рафтан имкон надорад. Баҳои пуршавқу завқи спектакльҳои эътирофшуда касро аз имконияти танқид кардан маҳрум месозад ва ғонгоҳ мулоҳизаҳо бо фикру исботи беасос иваз мешаванд.

Шакли бадеии муколамаи телевизионӣ, мисли мазмун, аҳамияти калон дорад. Саҳнасозии номувофиқ, ҷобаҷошавии номувофиқи иштирокчиёни мусоҳиба дар назди камера низ ба муошират таъсир мерасонад. Чунончи, дар намоиши «Театр дар меҳмонии шумо», ки моҳи сентябри соли гузашта доктори илми санъатшиносӣ Н. Х. Нурҷонов гузаронда буд, сӯҳбат дар бораи мавсими нав дар Театри академии драмаи ба номи А. Лоҳутӣ баргузор гардид. Ба он актёрону режиссёрони театрҳои Душанбе, Ленинобод ва Қӯрғонтеппа даъват шуда буданд. Тарзи хеле қулайи дар ҷои воқеа, дар толори тамошо банаворгирӣ, ки муҳити кории мусоҳибаро таъкид мекард, дар ин маврид пурра истифода карда нашуд. Дар қатори ягонаи курсиҳои тамошобинон бевосита дар назди камера ҷой гирифтани барандаю иштирокчиёни мусоҳиба барои робитаи зич имкон намедод. Муҳити гуфтугузори озодонаю боваринок оиди проблемаҳои умдаи ҳаёти театрии республика бо вазъияти расмӣ иваз гардид. Ҳар яки даъватшуда ба гуфтори каси дигар ҳамроҳ шуданро беодобӣ медонист ва бо функцияи барои ӯ ҷудокардаи баранда қонеъ мешуд. Бетароватии банаворгирӣ студияеро мемонд, ки он ҷо эҷодкорӣ бояд зоҳир намуд. Чеҳраи аз наздик нишондодашудаи иштирокчиёни мусоҳиба, хушҳол ё андешамандона, таассури ногаҳонӣ, лукмаи дурусти баранда — ҳамаи ин намоишро шавқангез гардонда, маҳорати калони режиссёру операторро тақозо мекунад.

Бешак, принципи монологии бисёр намоишҳои телевизион, ки барандаи ҳукмфарморо дар назар дорад, маҳз аз он сабаб қобили қабул нест, ки дар муколама бояд мавқеи ҳар як иштироккунанда муайян шавад. Муколама табиатан мубодилаи афкор аст ва ба монологи иштирокчии гуфтугузор ё баранда мубаддал гардондани он нашояд, ҳарчанд баҳснопазир аст, ки таҷассуми хуби сценария ба андозаи калон ба шахсияти баранда, маркази ба худ хоси идеявию бадеии намоиш вобаста аст. Агар ӯ дорои сифатҳои барҷастаи шахсӣ ва маҳорати нотиқӣ бошад, гуфтугузорро ба маҷрои даркорӣ равона карда, проблемаи муҳимро таъкид намуда ва хислатҳои мусоҳибонро ошкор карда метавонад.

Ба бисёр тамошобинон таҳаммули журналисти эстонӣ Урмас Отта дар намоиши «Шиносоӣ тавассути телевизион» писанд меояд. Ба ӯ муяссар мешавад, ки бо саволҳои ногаҳонӣ оиди одатҳои инсон, музди кор, шуғл ва майлу рағбат ҷиҳатҳои нави феълу атвори мусоҳибро ошкор созад. Алҳол дар «Кинопанорама»-и Телевизиони марказӣ Эльдар Рязановро, ки дар бораи фильмҳо ва офарандагони онҳо истеҳзоомезона нақл карда, тамошобинонро бо олами кино бо камоли фаҳмиши амиқи процесси эҷодӣ шинос менамуд, ягон каси лоиқу сазовор иваз накардааст.

Ба барандаи ҳақиқӣ боз як хислати муҳим — қобилияти гӯш кардани мусоҳиб — хос аст, чунки дар муколама таваққуф, низ амсоли сухан, зарур аст. Бисёр вақт ба муколама ҷалб кардани мусоҳиб, муайян намудани доираи масъалаҳое, ки на фақат барои баранда, гарчанде ки ӯ гуфтугузорро идора карда, мавзӯъро муқаррар менамояд, балки барои ҳамаи иштирокчиёни сӯҳбат ва тамошобинон шавқовар басо душвор аст. Ҳатто барандаи касбию соҳибтаҷриба ногузир дучори зарурати дар руҷӯи лирикӣ ва хулосабарорӣ муайян кардани мавқеи иштирокчиёни гуфтугузор мешавад. На худпарастӣ ва фишору таъсири яктарафаи баранда ба мусоҳибон, балки ба гуфтугузор фаъолона ҷалб намудани онҳо имкон медиҳад, ки диалектикаи муколама

эҳсос карда шавад. Аз масъалаҳои оддитарин воқиф набудани баранда ё саволҳое, ки ҷавоби якмаъноро талаб мекунанд, хандаовар менамояд. Ба тамошобинон мавқею мулоҳизаҳои ба ҳам зид, ки тавассути усули техникӣ нишон дода мешавад ва он воситаи тавонои бадеӣ гардида метавонад, таассуроти бештаре мебахшад.

Телевизиони мо аз таҷрибаи пешқадами эҷодии телевизиони дигар мамлакатҳо ҷасуронатар истифода бурда метавонад. Масалан, дар РДГ намоишҳои редакцияи «Санъати драмавӣ ва сиёсати маданӣ», ки худи номашон аз ҷиддияти мусоҳиба гувоҳӣ медиҳад, шӯҳрати калоне пайдо кардаанд. Маҳз афзудани роли муҳаррир дар татбиқи сиёсати мақсаднoки пропагандаи хелҳои мухталифи санъат барои баланд бардоштани нуфузи намоишҳо имконият медиҳад. Дар як қатор мамлакатҳо «Иллюзион» ном силсилаи намоишҳо, ки шоҳасарҳои кинои ҷаҳонро нишон ва шарҳ медиҳад, маъмул гардидааст. Барои чӣ механизми дар байни тамошобинонамон шӯҳрат пайдо кардани спектаклу фильмҳо ва барномаҳои алоҳидаи телевизионӣ ва нисбати дигаронашон бепарвоӣ зоҳир кардани онҳоро таҳлил кардан мумкин нест? Социологияи санъат алҳол дар республика қадамҳои нахустин гузошта истодааст.

Албатта, мақоламаи телевизиониеро, ки ғайр аз ҷиҳатҳои социологӣ дорои бисьёр ҷиҳатҳои дигар — идеологӣ, робитавӣ, психологӣ ва эстетикӣ мебошад, дар як мақола пурра тавсиф кардан имкон надорад. Вале худи ҳамин, ки намоишҳои бадеию публицистии телевизиони республикавӣ боиси фикру андеша дар ин мавзӯъ мегарданд, далели дигаргуниҳои фаъолияти эҷодии телевизиони тоҷик мебошанд. Зимнан, ин бисьёр проблемаҳоеро, ки аз хусусашон сухан рондан меарзад, низ аз байн намебарад.

Махсурияти муайяни театрҳо ва умуман маданияти театрӣ сабабҳои субъективӣ ҳам дорад — актёрони театрҳои тоҷикиро дар театри ба номи В. Маяковский ва, мувофиқан, актёрони коллективи эҷодии мазкурро дар театри ба номи А. Лоҳутӣ ва Театри ҷавонони ба номи М. Воҳидов хеле кам дидан мумкин аст. Алҳол метавон фақат дар бораи пайдоиши мароқ нисбати ҷустуҷӯъҳои эҷодии ҳамкасбон сухан ронд, дар шароити дар Тоҷикистон ҷорӣ шудани дузабонӣ бошад, ин гуна робитаҳо басо муфиданд. Мо ташкил ёфтани студияи амсоли театр-студияи «Илҳом»-и Тошкентро, ки дар он артистони ҳамаи театрҳои Тошкент иштирок мекунанд, орзу мекунему бас.

Масъалаҳои дорои хусусияти ташкилӣ ҳам ҳастанд. Мутаассифона, алҳол филиали дар Ленинобод будаи студияи телевизион имкон намедиҳад, ки тамошобинон бо театрҳои вилоятӣ шинос шаванд. Муаллифон проблемаҳои мураккаби санъат — методология, услуб ва жанрро хеле беҷуръатона ба миён мегузоранд. Рубрикаи «Актёр ва нақш» аз «Театр дар меҳмонии шумо» қариб тафовуте надорад. Вай на номи жанри намоиш, балки унвони мавзӯъ аст. Театри телевизионӣ, ки репертуарашро на сиёсати перспективӣ, балки шавқу ҳаваси субъективии муаллифон муайян мекунад, ҳанӯз худро ноустуворона зоҳир мекунад. Техникаи мавҷудаи студияи телевизион имкон намедиҳад, ки вариантҳои студиявии спектакльҳои писанди тамошобинон офарида шаванд. Намоишҳои ба навор гирифташуда аз ҷиҳати комилии бадеӣ осеб мебинанд. Дар студияи телевизион намоишномаҳои сабтшудаи фондӣ хеле каманд. Бинобар ин тайёр кардани намоише душвор аст, ки дар онҳо идомати марҳалаҳои эҷодии актёрон, режиссёрон, рассомон ва умуман театрҳоро мушоҳида кардан мумкин бошад. Редакция чизи ба навор сабтшударо кӯр карда, аз имконияти муқоиса намудани порчаҳои сабтшуда аз нуқтаи назари эволюцияи эҷодиёти ходимони санъат маҳрум мегардад.

Ба шӯҳрат пайдо кардани намоишномаҳое, ки навъҳои мухталифи санъатро пропаганда мекунанд, ба андозае вақти нишон дода шуданашон низ таъсир мерасонад. Аксаран намоишномаҳо бегоҳӣ, ҳангоми аз кор ба хона баргаштани шаҳриён ва ба театр ба спектакли навбатӣ шитоб кардани актёрон нишон дода мешаванд. Баъзан онҳо ва намоишномаҳои шавқовари Телевизиони марказӣ дар як вақт ба эфир мебароянд.

Алҳол робитаи тамошобинону телевизион бо дидани намоишҳо маҳдуд мегардад. Мактубҳои доир ба намоишҳо хеле каманд. Ин дар бораи ба андозае яктарафа будани фаъолияти кормандони телевизион гувоҳӣ медиҳад ва онҳо бояд дар бораи омӯхтани шавқу рағбати тамошобинон фикру мулоҳиза намоянд.

Бешубҳа, ҳамаи ин проблемаҳо дар тӯли якчанд сол ба таври комплексӣ ҳал карда хоҳанд шуд. Ба ҳар ҳол, мақоламаи конструктивии телевизион бо тамошобин чун принципи муҳимми бадеию публицистии робита оянда калон дорад.

# РОҶЕЪ БА ЯК ҚОЛАБИ ТАЪЛИМИ МУНТАЗАМ

СИМОИ асосии бозсозӣ одами дорои тафаккури нав мебошад. Аз ин рӯ, эҳтиёт кардану инкишоф додани неруи эҷодии одам, тарбияи шахсияти аз ҷиҳати иҷтимоӣ фаъол ва ҳамаҷониба инкишофьёфта барои ҷамъияти мо проблемаи фавқулодда муҳим аст.

Шахсият барои таърих сӯзишворӣ нест, вай на восита, балки мақсади процесси таърихист, прогресси таърихӣ на аз ҳисоби шахсият ва на бидуни он, балки танҳо баҳри он ва тавассути он имконпазир аст. Вақти он расидааст, ки аз қолабҳои технократии ба афзалияту арзишҳои бардурӯғ асосьёфта қатъиян даст кашида, ба инсон ҷиддан назар кунем, ба манфиат ва майлу рағбати вай бо камоли эҳтиром муносибат намуда, талаботу эҳтиёҷоташро моҳирона вусъат диҳем. Охир ҳамаи мо на танҳо ба олами электроника, компьютерҳо, роботҳо, информатика ва биотехнология, балки ба олами инкишофи хислату фазилатҳои инсонӣ—хираду инсондӯстии одам, беназирӣ ва гуногунии тамоми зуҳуроти шахсӣ низ ворид мешавем.

Дар материалҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ қайд карда мешавад, ки бозсозӣ инкишофи ҳарҷониба ва истифодаи пурраи неруи зеҳнию маънавии тараққиёти илму маориф ва маданиятро тақозо дорад. Мактаби олию миёнаи мо аз бисьёр ҷиҳат аз талаботу эҳтиёҷоти ҳаёт, прогресси илму техника ва маданият ақиб мондааст. Ҷидду ҷаҳди боғайратонаи тамоми ҷамъият зарур аст, то ки дар тараққиёти он дигаргуниҳои сифатӣ ба амал оварда шаванд. Одам се соҳаи асосии истифодаи қувва ва зеҳн — оила, кор, ҳаёти ҷамъиятӣ дошта, се роли асосӣ, яъне оиладор, меҳнаткаш ва гражданинро адо мекунад. Мактаб бояд бачаҳоро барои ҳамаи ин рольҳо тайёр намояд. Вай бояд пешакӣ муайян намояд, ки ҳаёт баъди даҳ, бист, сӣ сол чӣ гуна шуданаш мумкин аст ва бачаҳоро ба системаи фардои касбу кор, ба намунаи фардои оила, ба тартиби фардои ҷамъият омода созад.

Дар асоси ин ҳама муайян бояд кард, ки дар бачаҳо чиро ва чӣ тавр инкишоф дода, кадом хислату фазилатҳои шахсият ва кадом донишҳоро дар мадди аввал гузоштан лозим аст. Охир ба ҳеҷ кас пӯшида нест, ки қисмати дигаргуниҳои революционии ба амал омадаистода ва ояндаи хоҷагии халқ ва ҳаёти ҷамъиятии мамлакат, қисмати бозсозӣ дар ниҳояти кор дар дасти онҳое мебошад, ки ҳозир дар паси мизи мактаб ва дарсхонаҳои донишкадаҳои олӣ нишастаанд.

Аммо мактаби ҳозира, бешубҳа, маҳсули замони худ аст. Худи муносибат ба бачаҳо — муносибати амалдор ба тобеаш — ин нусхаи муҷассами муносибатҳои ҷамъиятист; сардор ва онҳое, ки иродаи ӯро ба ҷо меоранд. Барои бачаҳо муаллимон сардору бачаҳо мутеанд, онҳо бояд мақоми худро донанд, бидонанд, ки бо кӣ гап мезананд ва ғайра.

Кӯшиши ба амал баровардани ислоҳоти мактаб нишон дод, ки муносибатҳои байни хонанда ва муаллимро дар асоси демократия тағьир надода, ин корро мувофиқи тағьироти дар ҷамъият ба амал омадаистода ба ҷо овардан мумкин нест. Бинобар ҳамин ҳам ислоҳот пеш намеравад. Китобҳои дарсӣ аз нав рӯбардор карда, синфҳои хонандагони шашсола илова мешаванд. Вале ин ҳанӯз ислоҳот нест.

Ба ин муносибат пайдоиши мақолаҳои бахшида ба таҳлилу таклифҳои оиди инкишофи системаи таълим мароқи зиёдро ба вуҷуд меоварад. Мақолаи Г. Зинченко, ки дар шумораи ёздаҳуми (с. 1988) журнали «Коммунисти Тоҷикистон» чоп гардидааст, таассуроти баръакс бахшид. Барои чӣ? Якум, барои он ки мақола мавҳум буда, аз проблемаю хусусиятҳои республика дур аст. Ин проблемаю хусусиятҳо бошанд, роҳҳои ба худ хоси фароҳам овардани замина ва концепцияи ташаккули системаи таълими мунтазамро муайян мекунанд.

Ба қавли худаш, Г. Зинченко ба хонанда як навъ «қолаби таълими мунтазам»-ро пешниҳод мекунад. Ҳарчанд, ки номбар кардани звеноҳои структурии системаи дар мамлакат вуҷуддоштаи таълим ба қолаб шумориданӣ он асос намедиҳад. Хӯш, муаллиф дар мақолааш чиро таҳқиқ карда, кадом проблемаю таклифҳоро ба миён мегузорад? Дуним саҳифаи аввалро, ки руҷӯи маъмули таърихӣ мебошад, истисно карда, ба мулоҳизаронии муаллиф дар бораи ташкили системаи таълими мунтазам таваҷҷӯҳ мекунем.

Муаллиф ба сифати қолаби беҳтарини системаи таълими мунтазам ягонагии се звенои умумии маълумот — томактабӣ, мактаб ва баъди мактабро эълон менамояд. Дар ин муҳокимарониҳо пеш аз ҳама чӣ ба ташвиш меоварад? Якум, хулосаи қатъӣ дар хусуси он ки тамоми звеноҳо бояд **умумӣ** бошанд. Дуюм, комилан беасос будани муҳокимарониҳо ва оҳанги насиҳатомез мутлақо ба нишондодҳои роҳбарона шабоҳат доранд. Масалан, муаллиф менависад, ки «фоизи бачаҳоро фаро гирифтани муассисаҳои томактабии республика паст аст, дар деҳот бошад, он ҳамагӣ 4 фоизро ташкил медиҳад» (саҳ. 17). Оё ба муаллиф маълум нест, ки дар муассисаҳои томактабии қишлоқҷойҳо ба ҳар 100 ҷой 90—92 кӯдак рост меояд ва дар бисьёр районҳо боғчаю яслиҳои нопурра мавҷуданд? Гап дар сари фоизи фарогирӣ нест. Дар навбати аввал эҳтиёҷоти аҳолӣ ва сифати нигаҳдории муассисаҳои томактабиро бояд ба назар гирифт. Ҷиддияти вазъият маҳз аз ҳамин иборат аст. Соҳаи иҷтимоии деҳотро куллан беҳтар гардонда, дар баробари муассисаҳои томактабӣ корхонаҳои адои хизмати маишии аҳолӣ, инчунин барои модарони ин кӯдакон ҷои кор муҳайё сохтан зарур аст, на ин ки маблағи бе он ҳам маҳдудро, чунонки муаллиф таклиф мекунад, барои ташкилу вусъати синфҳои тайёрии мактабҳо сарф кард. Бисьёр кӯдакони деҳот на аз он сабаб ба мактаб тайёр нестанд, ки ба боғчаи бачагон намераванд. Сабабаш дар он аст, ки модарони онҳо дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ ширкат намеварзанд, китоб, маҷаллаю рӯзнома қариб намехонанд, дар аксар маврид худашон одамони камсаводанд. Таъсири оила бошад, махсусан ба кӯдакони хурдсол, бағоят калон аст. Барои фаҳмидани он, ки модари тарбиядиҳанда (ба маънои комили ин мафҳум) фақат зани дар коллектив коркунанда шуда метавонад, суханони зерини В. И. Ленинро овардан кифоя аст: «... Кору бори хоҷагии хона, ки зан ба ҷо меоварад, дар аксари мавридҳо меҳнати бағоят бесамара, бағоят бемаънӣ ва бағоят сахте мебошад. Ин меҳнати ниҳоятдараҷа майдакорӣ буда, ҳеҷ як ҷиҳате надорад, ки ба инкишофи зан як қадар ёрӣ мерасонда бошад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 30, саҳ. 29). «Фард танҳо дар коллектив соҳиби воситаҳое мешавад, ки онҳо барои инкишофи ҳамаҷонибаи истеъдодҳояш имконият фароҳам меоваранд» (К. Маркс, Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 3, саҳ. 75). А. С. Макаренко низ ин хусусияти процесси тарбияро ҳамчун хусусияти асосӣ қайд карда буд.

Баъд боз кашфиёти муаллифро мехонем. Дар саҳифаи 17 ӯ мена-

висад: «Бо вуҷуди тадбирҳое, ки ислоҳоти мактаб пешбинӣ намудааст, на ҳамаи тамомкунандагони мактабҳои миёна барон иштирок кардан дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ ё таҳсил дар мактаби олӣ тайёр ҳастанд». Якум, муаллиф аз хусуси кадом тадбирҳои ислоҳоти мактаб ҳарф мезанад? Охир, ин чӣ хел ислоҳот будааст, ки амалӣ намешавад. Дуюм, барои чӣ маҳз ҳамаи хатмкунандагони мактаб бояд ба кори истеҳсолот ва махсусан барои таҳсил дар донишкадаи олӣ тайёр бошанд? Барои, ҳамин ҳам дар мамлакати мо якчанд шакли гирифтани маълумоти миёна вуҷуд дорад: агар хатмкунандаи мактаб барои фавран ҷалб шуданаш ба процесси истеҳсолоти ҷамъиятӣ омода набошад, пас барои ӯ маълумоти касбӣ вуҷуд дорад. Ин на мамониат, балки музаффарияти мост. Парокандагии идоравӣ гапи дигар аст. Охир дар шароити гузаштан ба муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ ҳар идора ба беҳтар тайёр кардани кадрҳо барои худ сидқан манфиатдор аст. Аз ин рӯ, ба фикри мо, ба рӯҳияи барҳамдиҳӣ инон надода, балки баръакс, дар интихоби шаклҳои гирифтани маълумоти миёна демократизмро таъмин ва пурқувват кардан даркор аст. Ба ин муносибат, ба назари мо, таклифи муаллиф дар хусуси бастани донишкадаҳои миёнаи махсус дар заминаи маълумоти ҳаштсола нодуруст аст. Охир барои дар синфи нӯҳум хондан «зӯр»-и талаба нарасад ва ё майли хондан надошта бошад, ӯро маҷбуран ба он синф фиристодан камоли бемулоҳизагист. Вай барои тавассути ягон шакли дигар гирифтани маълумоти миёна бояд ҳамеша имконият дошта бошад. Масалан, ӯ метавонад дар мактаби шабона, ки муаллиф онро низ ҳамчун мактаби оянда надошта аз ҳисоб соқит менамояд, маълумот бигирад.

Муаллиф дар бисьёр масъалаҳо ба фикри худаш зид мебарояд. Вай мактаби шабонаро мактаби аҳамияташро гумкарда гуфта, дар айни замон қайд мекунад, ки он «барои гузаштан ба таълими умумии (вале ғайриҳатмии) олӣ замина ба вуҷуд меоварад» (саҳ. 18).

Дар шароити зеҳнӣ гардидани меҳнат маълумоти олӣ меъёри арзиши касбии шахс будан наметавонад ва фақат аз рӯи анъана эътибори мутлақи худро маҳфуз медорад. Агар мо аз хусуси умумӣ (на ҳатмӣ) будани маълумоти олӣ сухан ронем, пас бо ҳамин ҷавононро ба он ҳидоят мекунем, ки **на фақат ба мазмуни меҳнат, балки ба характери он** низ баҳои даркорӣ диҳанд. Зимнан Ф. Энгельс зарурати дар шуури одамон пойдор гардондани баробар будан ва аҳамияти баробар доштани ҳамаи навъҳои меҳнати инсонро таъкид карда буд, зеро онҳо умуман **меҳнати** инсонӣ мебошанд (ниг. К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ, 20, саҳ. 106).

Майлу хоҳиш ва истеъдодро ба назар нагирифта, хатмкунандагони мактабҳоро ба донишкадаҳои олӣ ҳидоят кардан ба чӣ оварда мерасонад? Байни эҳтиёҷоти тараққии иҷтимоию иқтисодии ҷамъият, системаи ҳозираи таълим ва касбинтихобкунии ҷавонон зиддияти ғайриантагонистӣ пайдо мешавад. Ба қавли М. Н. Руткевич, сухан аз хусуси он меравад, ки тамоми тарзи ҳаёти мактаб аксарияти мутлақи хатмкунандагонро ба донишкадаҳои олӣ ё ба техникумҳо ва бо ҳамин ба пурра кардани сафи интеллигенция ва қонеъ намудани эҳтиёҷоти ҷамъият даъват мекунад.

Маълумоти мавҷудаи тадқиқоти социологӣ нишон медиҳад, ки бештар аз нисфи хатмкунандагони мактабҳои миёна мехоҳанд ба донишкадаҳои олӣ, зиёда аз 5 фоизашон — ба техникумҳо ва танҳо 4 фоизашон ба омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ дохил шаванд ё дар истеҳсолот кор кунанд. Дар амал бошад, ин нақшаҳо пурра иҷро намешаванд. Аз ҷумлаи хоҳишмандон 32 фоизашон ба донишкадаҳои олӣ дохил шуда, бештар аз 61 фоизашон ба кори истеҳсолот мераванд. Инчунин қайд мекунем, ки ҳар даҳумин хатмкунандаи ба донишкадаи олӣ дохилнашуда ният дорад, барои соли оянда ба донишкадаи олӣ дохил шудан тайёрии ҷиддӣ дида, дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ кор

накунад ва аз ҳисоби волидайн рӯз гузаронад. Чунин бачаҳо ба ҳисоби миёна соле 7 фоизи хатмкунандагони мактабҳоро ташкил медиҳанд. Ин боиси талафи калони иқтисодӣ мегардад. Вале аз ҳама асосиаш талафи иҷтимоӣ мебошад, ки ба он тайёрхӯрӣ боис мешавад. Ин аз як тараф. Аз тарафи дигар, саволе ба миён меояд: оё маълумоти олӣ ба ҳама зарур аст, оё истеҳсолоти ҳозира мутахассисони дорои чунин савияи маълумотро тақозо дорад. Не, ва гумон аст, ки дар тӯли 20—25 сол инро чашмдор шудан мумкин бошад. Алҳол қисми бағоят ками одамони дорои маълумоти олӣ ва миёнаи махсуси техникӣ аз рӯи ихтисос кор мекунанд. Агар мо ба маълумоти умумии олӣ (бигузор ҳатто ғайриҳатмӣ) гузарем, аҳвол чӣ мешавад? Бисьёр вақт мо идеяҳои хубро қурбони ибораҳои тумтароқ мекунем. Умуман маълумоти умумии олӣ на фақат амалан татбиқнашаванда, балки самаранок ҳам нест. Зиёда аз ин, агар вай ҳатмӣ набошад, оё умумӣ буда метавонад? Ин ҷо муаллиф ба ҳамон хатое роҳ додааст, ки дар боби муассисаҳои томактабӣ роҳ дода буд. Пеш аз ҳама **манфиату эҳтиёҷи** аҳолӣ ва хоҷагии халқро ба назар гирифта, дар асоси ин дар бораи дараҷаи фарогирӣ ва аз он хусус хулоса баровардан ё таклифҳо пешниҳод кардан лозим аст, ки ин звенои маълумот чӣ гуна бошад — умумӣ ё не. Манфиату эҳтиёҷот, на шумораи фарогирӣ, сифат, на миқдор — ин аст моҳияти бозсозӣ дар маорифи халқ.

Чунин хулосаи муаллиф, ки звенои баъдимактабиро дар силсилаи таълими мунтазам звенои асосӣ эълон мекунад, хандаовар асту бас. Аз ин бармеояд, ки таълими базавӣ (муассисаҳои томактабӣ, мактабҳо, омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ, донишкадаҳои миёнаи махсус, донишкадаҳои олӣ) ҳисоб намеёбад. Аз ин бармеояд, ки ба истилоҳ звенои баъдимактабии таълим (дар шакли таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ, такмили ихтисос, университетҳои халқӣ ва дигар курсҳо) «тамоми маҷмӯи донишҳоеро медиҳад, ки барои инсон дар ин ё он давраи ҳаёташ зарур аст» (саҳ. 19). Ҳоҷати гап нест, ки чунин даъво рӯҳи айёми гузаштаро дорост. Мисли пештара ба ҷои толибилм касе ҳал мекунад, ки дар куҷо, чӣ тавр ба кадом андозаву бо чӣ гуна сифат маълумот, донишу маҳорат ва маданият бояд гирад. Вале кӣ ва чӣ тавр қобилияту имконияти инсонро бехато муайян намуда, бо камоли эътимод изҳор карда метавонад, ки дар оянда кӣ олим шаваду кӣ челонгар, кӣ дизайнеру кӣ табиб ва бо ҳамин қисмати инсонро ҳал намояд? Принципи муҳимтарини системаи таълими мунтазам — демократизм куҷост? Аз афташ, муаллиф нафаҳмидааст, ки таълими мунтазам тарзи тамоман наву универсалии гирифтани маълумот буда, дар асоси демократиконӣ ва идомат тамоми фаъолияти маърифатомӯзиро дар процесси ягонае муттаҳид месозад ва бо соҳаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ пайваст шудааст. Ин ягона тарзи имконпазири рафъи зиддияти байни системаи мавҷудаи таълим ва талаботи революцияи илмӣ-техникӣ мебошад.

Хулоса, бояд гуфт, ки мақолаи мазкур яке аз мақолаҳои камшуморест, ки дар он муаллиф кӯшидааст ақидаҳояшро дар бобати ташаккули системаи таълими мунтазам, дар хусуси проблемаи муҳиму мураккаби айёми ҳозира баён намояд. Аз ин рӯ, агар редакция барои баён намудани дигар нуқтаҳои назар имконият медод, басо кори ҳадафманде мебуд.

**Ю. ЮСУФБЕКОВ,**
**И. ГУРШУМОВ,**
**номзадҳои илми иқтисодӣ.**

АЗ РЕДАКЦИЯ: мо ин таклифро пазируфта, хонандагонро даъват менамоем, ки дар муҳокимаи проблемаи ба миён гузоштаи Г. Зинченко ширкат варзанд.

# АЗ САБАБИ НАБУДАНИ АЛОМАТИ ҶИНОЯТ...

Моҳи январи соли ҷорӣ КМ КПСС «Дар бораи чораҳои иловагии барқарор намудани адолат нисбати қурбониёни таъқибот дар даврам солҳои 30—40-ум ва аввали солҳои 50-ум» қарор қабул кард. Дар он гуфта мешавад, ки барои тавассути ҳуҷҷати қонунгузорӣ бекор кардани қарорҳои ғайрисудии дар давраи солҳои 30—40-ум ва аввали солҳои 50-ум баровардаи «сегона» («тройка») ва «машваратҳои махсус»-и дар он айём амалкунанда ба муҳокимаи Президиуми Совети Олии СССР таклиф пешниҳод карда шавад. Ҳамаи гражданинҳои бо қарорҳои органҳои мазкур ҷазогирифта бегуноҳ ҳисобида шаванд. Ин чора ба хоинони Ватан ва ҷазодиҳандагон, ҷинояткорони нацистӣ, иштирокчиёни дастаҳои миллатчиёни ғоратгар ва нӯкарони онҳо, ба коркуноне, ки делоҳои сохтаи ҷиноятӣ тартиб додаанд, инчунин ба шахсони бошуурона ҷиноят содир карда дахл надорад.

Чунон ки дар шумораи пешинаи журнал хабар дода шуд, прокуратураи РСС Тоҷикистон якҷоя бо дигар органҳои салоҳиятдор делоҳои ҷиноятии дар архивҳо маҳфузбударо нисбати сокинони Тоҷикистон, ки «сегонаҳо» беасос ҳабс кардаанд, аз нав дида мебароянд. Бо хоҳиши хонандагон дар бораи натиҷаҳои аввалини ин кор мо мусоҳибаи мухбирамонро бо ёрдамчии калони прокурори республика В. М. Маслов дарҷ менамоем.

**— Василий Михайлович, прокуратура оиди сафед кардани шахсони солҳои 30—40-ум ва ибтидои солҳои 50-ум беасос ҷазодида кадом корҳоро ба ҷо овард, характери делоҳои дида баромадаи «сегона» чӣ хел аст ва мурофиа ба нормаҳои қонун то чӣ андоза мувофиқат мекард?**

— Прокуратураи республика то чӣ андоза асоснок будани ба ҷавобгарии ҷиноятӣ кашида шудани шахсони мушаххасро тафтиш карда мебароянд ва дар сурати мавҷуд набудани исботи гуноҳ дар бораи эътироз ба ҳукмномаи судҳо ё қарорҳои органҳои ғайрисудӣ қарор мебарорад. То имрӯз мо бештар аз 100 делои ҷиноятии дида баромадаи «сегона»-и Комиссариати халқии корҳои дохилии РСС Тоҷикистонро омӯхтем.

Таҳқиқ нишон дод, ки дар рафти тафтиш кардан ва ба ҷавобгарии ҷиноятӣ кашидани одамон ҳуқуқҳои ба гражданинҳо кафолатдодаи Конституция дар бораи дахлнопазирии шахсият, инчунин қонунҳои ҷиноятӣ — мурофиавӣ дағалона вайрон карда мешуданд. Худатон ҳукм кунед: тафтишотро бидуни кушодани делои ҷиноятӣ мебурданд, гуноҳи одамонро исбот намекарданд, одамон бо материалҳои дело ши-

нос карда намешуданд, онҳоро аз ҳуқуқи ҳимоя маҳрум мекарданд. Чун қоида, дар асоси гувоҳии ду-се нафар шоҳид, ки аломати мушаххаси ҷиноятро объективан собит намекард, аз хусуси гунаҳкории одамон хулоса бароварда мешуд. Бинобар ин доир ба ҳамаи делоҳои омӯхташуда прокурори республика ба Суди Олии РСС Тоҷикистон эътироз фиристод. Ин эътирозҳо пурра қонеъ гардонда, шахсони беасос ҷазогирифта сафед карда шуданд.

**— Оё дар байни таъқибшудагон шахсони тарафдори оппозицияи рости троцкичигӣ-зиновьевӣ ё худ тарафдорони ба ном майлони чап буданд?**

— Қори тафтиш ва аз нав дида баромадани делоҳои ҷиноятии дар архивҳо маҳфузбуда нав оғоз ёфтааст. Алҳол асосан делоҳои меҳнаткашони қаторӣ: колхозчиён, одамони аз сиёсат дур таҷдиди назар мешаванд.

Дуруст аст, ки аз рӯи воқеаҳои ҷудогонаи дар мамлакат баамаломада баъзе маҳкумшудагон фикрашонро баён кардаанд, ки он гӯё аз фикри расман қабул ва «қонунишуда» фарқ доштааст. Делои агроном Р. С. Забираловро мисол мегирем. Дар он чунин суханон сабт гардидаанд: Забиралов овоза паҳн мекард, ки Тухачевский, мисли бисьёр шахсони дигар, бегуноҳ парронда шудааст.

**— Чунон ки маълум аст, контрреволюция дар шаклҳои мухталиф: задухӯрди мусаллаҳона, балво, вайронкорӣ ва амсоли инҳо зуҳур ёфта метавонад. «Сегона» ҳангоми баровардани ҳукм кадоме аз ин шаклҳоро кор мефармуд ва кадом чораи ҷазоро муайян менамуд?**

— Ҷазо басо сахт — 8 то 10 сол ҳабс ё ҳукми паррон буд. Аксаран одамони советиро ба агитацияи зиддисоветӣ, вайронкорӣ, алоқа доштан бо ҷосусҳо гунаҳкор мекарданд. Зимнан, бо далелҳои оддию муқаррарӣ обу ранги «контрреволюционӣ» дода мешуд.

Масалан, Р. Забиралови номбурда ҳамчун агрономи участка ба тракторчиён барои суст кор карданашон эрод гирифта, гуфтааст, ки ҳатто бо барзаговҳо зудтар замин шудгор кардан мумкин аст. «Сегона» гуфтаҳои ӯро ин тавр маънидод кардааст: дар байни колхозчиён кори контрреволюционӣ мебурд, ба муқобили коркарди механикии замин ташвиқот мекард, тавсия медод, ки замин бо қувваи барзаговҳо шудгор карда шавад.

Ё худ қисмати шахси дигарро гирем. Бо қарори «сегона»-и Комиссариати халқии корҳои дохилии РСС Тоҷикистон аз 1 ноябри соли 1937 сокини қишлоқи Даркашои райони Шаҳртуз М. Холматов ба мӯҳлати 10 сол ба лагери ислоҳоти меҳнатӣ маҳкум карда шуда буд. Ӯ барои ҳамин гунаҳкор дониста шуд, ки ба сифати инспектори сифати колхози ба номи Ворошилов кор карда, оиди коркарди пахтазор дастурҳои душманона медод, ки дар натиҷаи ин пахтаи 3 гектар замин нобуд гардид. Дар асл бошад, азбаски яке аз бригадаҳо дар боби пошидани нуриҳои минералӣ ақиб монд, чунки сеялка набуд, Холматов фармуд, ки нурӣ дастӣ пошида шавад. Аз сабаби вазидани шамол як қисми нурӣ ба танаи ниҳолҳои пахта афтида, онҳоро сӯзонд, аз ин рӯ ҳосили 0,5 гектар пахтазор камтар шуд.

**— Механизми исбот кардани гуноҳи таъқибшудагон дар бобати содир кардани ҷинояти контрреволюционӣ чӣ гуна аст?**

— Чун қоида, «сегона» сатҳӣ, ғайриобъективӣ, яктарафа тафтишот мебурд, бисьёр вақт на дар асоси маълумотҳои аниқи дар дело буда,

балки аз рӯи таклифҳо хулоса бароварда мешуд. Чунончи, М. Қаюмов аз колхози ба номи Будённый, районы Шаҳртуз ба он сабаб гунаҳкор карда шудааст, ки вай бо ҷосусӣ машғул шуда, бо дастаҳои босмачиён алоқа доштааст, онҳоро аз сарҳад мегузарондааст. Ин гуноҳ танҳо аз рӯи маълумоти як нафар шоҳид ба гардани ӯ бор карда шудааст. Ин шоҳид хабар додааст, ки Қаюмовро ҳамроҳи ду нафар шахси номаълум дидааст, ки онҳо ба кӯҳ мерафтанд. Ё худ чунин далелро меорам. В. Денисов-Ковалец дар ҳолати мастӣ командири запасро бо алфози қабеҳ ҳақорат додааст. Ба ин амалиёти ӯ ҳамчун изҳори нафрат ба тамоми Армияи Сурх, сохти мавҷуда, пропагадаи зиддисоветӣ баҳо дода шудааст. «Сегона» ба ӯ ҷазои сахт муайян намуда, ба мӯҳлати 8 сол аз озодӣ маҳрум кард.

**— Василий Михайлович, бо вуҷуди он дар байни қисми муайяни одамони насли калонсол чунин фикр маълум аст: дар замони Сталин тартибу интизом буд, онро ҷорӣ кардан беҳтар мебуд.**

— Мехостам ҳодисаҳои ба ҳамин қарибиҳо руҳдодаи таърихамонро хотирнишон кунам. Мувофиқи қонуни аз 7 августи соли 1932 барои дуздидани молу мулки колхоз гунаҳкор парронда, дар ҳолатҳои сабуктарин ба мӯҳлати даҳ сол ҳабс карда мешуд. Охири соли 1938 барои ба кор дер мондан музди он аз маош дошта гирифта, барои се маротиба дар давоми моҳ дер мондан гражданин ҳабс карда мешуд. Аз моҳи июни соли 1940 аз ҳабсшавӣ тарсида, касе бо ташаббуси худ ҷои корашро иваз наменамуд, ё аз меҳнати берун аз вақти кор саркашӣ намекард. Зимнан, публицисти маъруфи айёми мо В. Селюнин дар мақолааш «Истоки» («Сарчашмаҳо») чунин далел меорад. Соли 1937, вақте ки саросари мамлакатро тарсу бим фаро гирифт, миллионҳо нафар колхозчиён ба ҳадди ақалл рӯзи меҳнат кор накарданд. Баъдтар ин қабил деҳқононро ба маҳалҳои нообадду беодам бадарға мекарданд. Бинобар ин дар ҷустуҷӯҳои ҳозира ба ақиб нигоҳ кардан даркор нест, — мегӯяд публицист. Он ҷо чизи хуб кам аст, он сарчашмаҳо моро шодоб намекунанд, онҳо хушк ё ҳаром шудаанд.

**— Инак, саволи охирин. Органҳои муҳофизати қонуни республика дар боби интишори воқеаҳои солҳои 30—40-ум ва ибтидои солҳои 50-ум бо журналистон бо дили нохоҳам робита мекунанд. Оё бовар кардан мумкин аст, ки дар ояндаи наздик вазъият тағйир меёбад?**

— Сӯҳбати мову шумо, шояд, аз ҳамин хусус гувоҳӣ диҳад, ки ях, чунон, ки мегӯянд, шикаста, ба ҳаракат даромад. Баробари минбаъд омӯхта шудани делоҳои ҷиноятии дар архивҳо маҳфузбуда дар саҳифаҳои матбуоти республикавӣ хабарҳо чоп хоҳанд шуд.

**— Ташаккур. Аминам, ки дар оянда ҳамкориамон барор хоҳад кард.**

**Мусоҳиб Н. СУХАЧЁВА.**

# ДАР ОИНАИ АФКОРИ ҶАМЪИЯТӢ

ВАҚТҲОИ охир диққати социологҳоро баҳсҳои оиди қобилияти рақобат доштани матбуоти даврии мо ба худ ҷалб кардаанд. Фарз кардем, ки ҳамаи онҳо ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаштанд. Маҳол аст бо итминон бигӯем, ки беистисно ҳар як нашрия ба санҷиши ҳисоби хоҷагӣ тоб меоварда бошад. Ман бовар дорам, ки аксарияти муҳаррирон ҳам дар ҳамин ақидаанд. Дар воқеъ, чаро мо ба баъзе газетаю журналҳо обуна мешавем ва бо рағбати том мехарему ба дигарашон эътибор намедиҳем? Биёед, ҳамроҳ мулоҳиза мекунем. Якум, сирф аз рӯи сабабҳои объективӣ. Имрӯзҳо телевизион ба сарчашмаи муҳими ахбор табдил ёфта, ҷои газета ва журналҳоро танг карда истодааст. Аз рӯи маълумоти социологӣ аксарияти меҳнаткашон (қариб 80 фоиз) телевизионро ба сифати манбаи боэътимоди ахбор пазируфтаанд. Хусусан «Мулоҳиза», «Вақт», «Ҷаҳони имрӯза», «Манзараи ҳаёти байналхалқӣ», «Навигариҳо» барин барномаҳои он шӯҳрат доранд. Гуфтан кифоя аст, ки оммаи асосии аҳолии республика ҳар рӯз 5—6 соат вақташро барои тамошои телевизор сарф мекунад. Дуюм, муддати зиёд газета ва журналҳои республикавӣ амалан симои эҷодии худро надоштанд, аз бисьёр ҷиҳат қайдкунандагони нофаъоли воқеаҳо буданду бас. Газетаву журналҳои марказӣ дар ҷараёни бозсозӣ дар як муддати кӯтоҳ ҳам хусусияту мазмуни мақолаҳо, ҳам тарзи навишти онҳоро сифатан тағьир дода тавонистанд. Дар матбуоти республикавӣ бошад, чунин тағьирот суст ба амал меоянд. Ва таааҷҷуб нест, ки дар дӯконҳои газетафурӯшӣ «Правда», «Известия», «Социалистическая индустрия» барин газетаҳо ва дигар нашрияҳои марказиро харидан амри маҳол аст, дар айни замон, баъзан газетаҳои республикавии мо таҳ-таҳ мехобанд.

Ва, ниҳоят, ба фикрам, аз ҳама асосиаш ҳамин, ки ҳар як газета ва журнал бояд хонандаи худро дошта бошад. Вале на аз рӯи принципи кӯҳна: агар ту аъзои КПСС бошӣ — газетаи ту «Тоҷикистони советӣ», аъзои ВЛКСМ бошӣ — «Ҷавонони Тоҷикистон» ва ғайра, балки чунин хонандае дошта бошад, ки сарфи назар аз синну сол ва касбу кораш, ба ин ё он журналу газета бо рағбат обуна шавад ё онҳоро бихарад. Хонандае дошта бошад, ки ҳар вақт бевосита ба редакция омада, фикру мулоҳизаҳояшро гуфта, эроду таклифҳо баён кунад. Барои хонандаи худро ёфтан фикри ӯро дар бораи нашрия, талаботу эҳтиёҷоташро донистан даркор аст.

Ба ҳамин тариқ, ба фикри ман, ҳоло дар назди ҳар як журналу газета вазифа меистад, ки фикру мулоҳизаи гурӯҳҳои мухталифи хонандагонро омӯзад. Маҳз афкори умум ба бозсозии амалию эҷодкоронаи кори матбуот ёрӣ расонда метавонад.

Редакцияи журнали «Коммунисти Тоҷикистон» дар байни журналу газетаҳои республика бори аввал барои омӯхтани афкори аҳли ҷамъият социологҳоро ҷалб намуд. Мақсад аз ин пурсиш омӯхтани афкори умум, ки дар атрофи журнал ба вуҷуд меояд, муайян намудани ҷиҳатҳои пурқуввату сусти нашрия, мавқеи он дар системаи дигар манбаъҳои ахбор, муқаррар намудани нақшаҳои амалиёт барои оянда мебошад.

Ду гурӯҳи хонандагон — коркунони партиявӣ ва муаллимони мактабҳои олӣ пурсида шуданд. Дар байни гурӯҳи коркунони партиявӣ, ки барои тадқиқот интихоб шуда буданд, натиҷаи пурсиш нишон дод: ҳама ба журнали «Коммунисти Тоҷикистон» обуна мешаванд. Дар байни коркунони мактабҳои олӣ бошад, обуначиёни журнал 86 фоизро ташкил мекунанд (14 фоизи боқимонда на фақат обуна намешаванд, ҳатто аз дӯкон онро намехаранд). Чунин факт ҷолиб аст, ки обуна шудан ба журнал пештара барин барои коркунони партиявӣ ҳатмӣ шуда мондааст. 59 фоизи пурсидашудагон ба ғайр аз журнали «Коммунисти Тоҷикистон» ба «Партийная жизнь», 24 фоиз ба «Коммунист», 21 фоиз ба «Политическое образование», 40 фоиз ба «Агитатор», 38 фоиз ба «Огонёк», 30 фоиз ба «Новый мир», 30 фоизашон ба «Дружба народов» обуна мешаванд. Агар дараҷаи мароқи ин гурӯҳҳои пурсидашудагонро ба ин ё он нашрия муқоиса намоем, пас мо баробарии завқ ва навъи мушаххаси фаъолиятро мушоҳида мекунем: коркунони партиявӣ, чун қоида, бештар ба он мароқ зоҳир менамоянд, ки дар дохили ҳаёти партиявии мамлакат, респуб-

лика, инчунин дар сиёсат, иқтисодиёт ва ғайра чӣ воқеаҳо рух дода истодаанд, яъне ба ҳамаи он чи, ки барои кори амалии онҳо зарур аст. Муаллимони мактабҳои олӣ бештар ба журналҳои бадеию публицистикӣ шавқ доранд, ки ин барои фаъолияти муаллимии онҳо низ хос аст. Вале дар баробари ин қайд кардан зарур аст, ки «Социологические исследования» («Тадқиқоти иҷтимоӣ») барин журнал аз доираи диққати муаллимон берун мондааст. Аз ҷумлаи пурсидашудагон ягон нафар ба ин журнал обуна нашудааст, ҳол он ки қариб 17 фоизи коркунони партиявӣ зикр кардаанд, ки ба ин журнал обуна шудаанд. Барои ман, чун социолог, чунин факт хурсандибахш мебошад, зеро, чи тавре маълум аст, дар ҷамъияти мо социология бояд дар ҳалли проблемаҳои муҳими иҷтимоӣ фаъолона иштирок кунад.

Диққати пурсидашудагонро дар журналҳое, ки обуна мешаванд, пеш аз ҳама чӣ ҷалб менамояд? Аксарияти коркунони партиявӣ ва мактабҳои олӣ қайд намуданд, ки дар журналҳо инъикос намудани рафти бозсозӣ, амиқгардонии демократиконӣ ва вусъати ошкорбаёнӣ дар ҷамъияти мо хеле муҳим аст (мувофиқан 54 ва 40 фоиз). Вале аз дигар ҷиҳат фарқият дида мешавад. 52 фоизи коркунони партиявӣ қайд намуданд, ки ахборро дар бораи ислоҳоти иқтисодӣ бо шавқу завқ мехонанд, дар байни коркунони мактабҳои олӣ бошад, фақат 6 фоизашон ба ин ахбор мароқ зоҳир менамоянд. Диққати муаллимони мактабҳои олиро бештар мақолаҳои доир ба гузаштаи таърихӣ, саҳву хатоҳое, ки дар марҳалаҳои гуногуни сохтмони социализм, замони парастиши шахсияти Сталин содир шуда буданд, ҷалб мекунанд (46 фоиз).

Акнун муносибати пурсидашудагонро ба журнали «Коммунисти Тоҷикистон» дида мебароем. Дафъатан мегӯем, ки фикри онҳо як хел нест. Масалан, танҳо 37 фоизи коркунони партиявӣ изҳор намуданд, ки аз журнал қаноатманд мебошанд. Барои 63 фоизи онҳо муносибат ба журнал ҳанӯз муайян нашудааст. Дар байни муаллимони мактабҳои олӣ ҷавобҳо ба тариқи зерин таркиб ёфтанд: 26 фоизашон зикр намуданд, ки журнал ба онҳо маъқул, 60 фоизашон ба ҷавоб додан душворӣ мекашанд ва 14 фоизашон аз журнал қаноатманд нестанд.

Шартан гӯем, норозиён фақат 14 фоиз ва шубҳа доштагиҳо 60 фоизро ташкил мекунанд. Ба фикри ман, миқдори зиёди шубҳа доштагиҳо (ё ки ба ҷавоб додан душворикашандагон) натиҷаи он аст, ки мо фикри худро равшан ифода, мавқеи худро муайян карда наметавонем. Ба замми ин, ба мо хоксории сохта, майли касеро наранҷондан ва ғайра халал мерасонад. Ба эътимоди ман, чунин мавқеъ, ки «хизмати хирсона» ном дорад, дар шароити ҳозира ба алоқаи самараноки байни журналу хонанда мусоидат карда наметавонад.

Ба ақидаи пурсидашудагон, журнал мавзӯъҳои ҷиддӣ ва муҳими рӯзро кам инъикос мекунад. Аз ҷумла, таклиф шуд, ки дар бораи порахӯрон, ки ҳанӯз дар байни коркунони роҳбарикунанда вомехӯранд, шахсоне, ки вазифаашонро суиистеъмол мекунанд ва ғайра мақолаҳо чоп карда шаванд. Мазмуни мақолаҳо низ қаноатбахш нест. Аз ҷумла, коркунони мактабҳои олӣ (27 фоиз) таъкид кардаанд, ки бисёр вақт дар ҳар шумора мақолаҳои якхелаю каммазмун чоп мешаванд. Аз байни коркунони партиявӣ 28 фоизи пурсидашудагон диққатро ба он ҷалб кардаанд, ки дар журнал мақолаҳои мубоҳисавӣ, ки нуқтаи назари гуногунро муқоиса мекунанд, хеле каманд. Коркунони ҳам партиявӣ ва ҳам мактабҳои олӣ қайд намуданд, ки дар журнал таҳлили фактҳои ҳаррӯзае, ки суръати бозсозиро ба андозае нишон медода бошанд, дида намешавад. Ба оройиши журнал, мусаввар набудани он эрод гирифта шуд.

Хонанда барои беҳтар шудани журнал амалан чиро таклиф мекунад? Дафъатан мегӯям, ки ҳамаи таклифҳои хонандагонро якбора ба ҷо овардан амри маҳол аст, зеро чи қадар ки хонанда бошад, ҳамон қадар фикру мулоҳиза ва таклифҳо. Редакцияи журнали «Коммунисти Тоҷикистон» бояд таклифҳои асосӣ ва воқеии хонандагонро ба инобат гирад. Таклифҳо чунинанд:

1. Ба сабақҳои таърихи халқи тоҷик, ба таърихи барпо шудани РСС Тоҷикистон бояд бештар аҳамият дод (коркунони партиявӣ 48 фоиз).
2. Дар журнал симои сиёсии роҳбарони мамлакат, республика ҳар сари чанд вақт тасвир карда шавад. Зимнан, на фақат симои ашхоси таърихӣ, балки онҳоеро низ интишор бояд кард, ки ҳоло суккони идоракуниро дар даст доранд.
3. Проблемаҳои ноҳия объективона инъикос карда шаванд. Ҳангоми баҳо додан ба тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ ва маданиии республика мулоҳизакорона муносибат карда шавад (Мувофиқан 40—20 фоиз).
4. Дар бораи процессҳои демократиконӣ, ки дар республика ба амал меоянд, бештар хабару мақола чоп карда шавад (мувофиқан — 22—46 фоиз).
5. Дар бораи таҷрибае, ки дар рафти бозсозӣ дар дигар республикаҳои бародарӣ ҳосил мегардад, мақолаҳо нашр карда шаванд.

Пурсиши аввали афкори ҷамъиятӣ нишон дод, ки баҳои хонандагон, ҳарчанд аксарияташон хонандаи доимии журнал бошанд ҳам, чандон якхела нест. Аксаран ақидаҳои ба ҳам мухолиф ва ҳатто зиддиятнок дучор мешаванд. Бо вуҷуди ин хонандаи қаторӣ чунин шакли муносибати мутақобиларо хуш пазируфта, изҳори хоҳиш намуд, ки ин ё он ҷиҳати фаъолияти журналро на танҳо танқид кунад, балки тайёр аст ба қадри ҳол ба он кӯмак расонад. Ба фикрам, натиҷаҳои пурсиш аз бисёр ҷиҳат ба журнал ёрӣ мерасонанд, ки алоқаашро бо хонандагон мустаҳкам карда, материалҳояшро ба пояи наву сифатан баланди идеявию назарӣ бардорад.

М. САИДОВ,
номзади илми фалсафа,

# АНДЕШАҲО ПЕРОМУНИ ЗИЛЗИЛАИ ҲИСОР

МО БО МОШИНАИ сардори Управлениями сиёсии штаби муҳофизати граждании республика Локтинов Евгений Алексеевич ба маркази зилзила мешитофтем. Агар кас аз самти кӯчаи иттиҳодияи истеҳсолии яхдонҳои «Помир» ба поён ҳаракат намояд, ҳатман аз паҳлӯи институти зироаткорӣ гузашта, ба роҳе, ки ҷониби Қалъаи Ҳисор ва райони Ҳисор меравад, ворид мешавад. Дар ҳамин сероҳа станцияи бензингирии автомобильҳо ҷойгир буда, ба ҳоҷатмандони бензин хизмат мерасонад. Дар болотар — тақрибан панҷсад шашсад метр баландтар аз ҳамин станция ду захирагоҳи бетонӣ ҷиҳати таъмини оби нӯшокӣ бо ҳаҷми шаш-ҳаштметра паҳмиву дарозӣ ва чаҳор метр баландӣ ҷойгир буданд. Дар тарафи рости роҳ доманаи кӯҳ якбора ба таври сунъӣ қатъ гардонидашуда ва хонаҳои хубе барои мардум қад афрохта буданд. Ҳамин буридашавии доманакӯҳ — роҳ шуморо то ба тобхӯрӣ ба тарафи чап — деҳаи Оққӯли боло мебурд.

Ростӣ ин маҳалҳо дар ҷои мутамаъин аз хавфу хатари табиат воқеъ набуданд.

Ба гумонам дар доманакӯҳ буньёд намудани ин навъ маҳалҳо ҳеҷ зарурат надорад. Ҳаттто агар имкон бошад, қонунан буньёдгузории онҳоро манъ кардан зарур аст. Зеро ҳар навъ зилзила имкони ба ҳаракат даровардани хоки доманакӯҳро қодир мебошад, ки ба ин фоҷиаҳои зилзилаи соли 1949 дар Ҳоит, соли 1972 дар Гӯрдара ва соли 1986 дар Саргазон мисоли равшан мебошанд.

Дар тарафи рости роҳ деҳаи Шарора ва фермаи калони дорои ҳазор сар чорвои калони шохдор ҷойгир буданд.

Дар миёни роҳи байни деҳаи Шарора ва деҳаи Оққӯли боло роҳе ба тарафи чап ба баландӣ ба совхози Сунбула мерафт. Шумо бояд аз як сой — дараи зебое, ки ангурзор ва пахтазор дошту аз он роҳ дар дуриҳо деҳаи Оққӯли поён ба чашм мерасид гузашта, боз як кӯҳи баландеро низ пушти сар карда ба лаби дарьёи Кофарниҳон мерасед, ки ҳамвора—солор равон аст. Чи қадаре ки ба ҷои зилзила наздик мешудем, оқибатҳои офати табиӣ — харобазорҳоро ҳамон қадар зиёдтар мушоҳида мекардем. Роҳи асфальтпӯш дар деҳаи Шарора тамом шуду кормандони ГАИ огоҳ намуданд, ки аз ин ҷо бо роҳи сунъӣ ҳаракатро давом диҳем. Постҳои аввалин, байроқҳои Салиби Аҳмар, аломату ишораҳо дар бораи штабҳои гуногун, ҷойҳои хӯроки гарм, хизматрасонии тиббӣ ва ғайраҳо ба назар мерасиданд. Ҳоло, баъди зилзилаи шаби 23 январь аз он манзараҳои дилнишин чизе боқӣ намондааст. Ҳо, манзараҳои даҳшатовар, ки инсон ба онҳо то набинад — наметавонад бовар намояд: мазори шуҳадо, роҳҳои вайрону хонаҳои шикаста, ки баъди тармим ҳам кас намеёрад дар онҳо зиндагонӣ намояд, боқӣ мондаанд.

Он ду таъмири бузурги захирагоҳи об, ки болотар аз станцияи бензингирии автомобильҳо дар теппае дар баландии панҷсад шашсад метр ҷой шуда буданд, бо хоки зиёде, рӯ-рӯи хок то қарибии деҳаи Шарора лағҷида фаромадааст.

Аз тарафи рост девори атрофи қабристони шаҳидонро аллакай бардошта буданд. Аз дур хонаҳои вайрон, ҷо-ҷо хоктӯдаҳо, қисми сутунҳои шикастаи электр намоёнанд.

Баъзан дар сари роҳ гурӯҳи мардумро медидем, ки ба замин нишаста, ба хотири шаҳидон — хешу ақрабо, дӯстони наздики қурбоншуда дуои фотиҳа мекарданд, оҳу нола ба фалак дакка мехӯрд. Дар қалби ҳама ҳасрат шарора гирифтааст. Зиндаҳо ба хотири шаҳидони офати табиат сар фуруд меоварданд.

25 январь дар саросари республика мотами умумӣ эълон карда шуд. Як миллиард метри мукааб хоки аз кӯҳ лағҷида фаромада дар фосилаи 40 сония садҳо одамони бегуноҳро ба дами худ фурӯ бурд. Онҳо, ки дар хоби роҳат буданд, аз қасди офати ногаҳонӣ ғофил монданд, онҳо зану мард, пиру барно, кӯдакони навзод, деҳқонон ва талабагон буданд. Дар Шарора ва Оққӯли боло 29 мактаб, 16 объекти тандурустӣ, кӯдакистон, биноҳои маъмурӣ, 3 ҳазор ҳавлӣ буданд, зиёда аз 11 ҳазор кас кору зиндагӣ мекарданд, фермаи чорво ва ғайраҳо нобуд шудаанд. Дар масоҳати 25 км², ки қувваи харобиовари зилзила 7 балл дошт, зиёда аз 12 ҳазор кас зиндагӣ мекард.

**Озмоиш.** Ақрабакҳои соатҳои 23 январь дар нишони 5,02 аз ҳаракат монданд, хатҳои алоқа, электр, телефон канда шуда будаид. Танҳо шӯълаҳои гулханҳое, ки мардум ҳар ҷо ҳар-ҷо гирд омада барафрӯхта буданд, гӯё ба зулмоти Шарора эътироз менамуданд.

Ҳанӯз субҳ надамида, баъд аз садои ваҳшатангези пеш аз зилзила мардуми офатзада садои ғурроси умедбахши вертолётҳои нахустинро шуниданд. Роҳбарони партия ва ҳукумат бо сарварии котиби якуми КМ ПК Тоҷикистон Қ. Маҳкамов ба ҷои фалокат мешитофтанд. Ҳодисаи фавқулодда, вазъияти баамаломадаро омӯхта, чораҳои таъҷилӣ андешидан лозим буд.

Пас аз хулосаҳо харитаи амалиёт сабт ёфт. Зилзиласанҷҳо, геологҳо ва лётчикҳо ба чунин хулоса омаданд: фалокат аз сабаби худи зилзила ба амал наомадааст, балки дар натиҷаи такони он як қисми қаторкӯҳи атроф фурӯ рафта, масоҳати 260 км (аз ҷумла қишлоқҳои Шарора, Оққӯли Боло ва Оққӯли Поён)-ро пахш кард, ҳар як ҷонзоду долу дарахт, манзилгоҳро, ки дар сари роҳаш буд, тӯъмаи худ намуд.

Дар назди комиссияи ҳукуматӣ вазифаҳои зерин меистоданд:

— фавран халос намудани онҳое, ки дар зери вайронаҳо мондаанд;

— бартараф намудани оқибатҳои заминҷунбӣ, пешгирӣ намудани сӯхтор, касалиҳои сирояткунанда, кӯмакрасонӣ ба захмдоршудагон, зиндамондагонро бо паногоҳ, хӯроку либоси гарм, сӯзишворӣ ва дору таъмин кардан;

— фароҳам овардани шароит барои зисту зиндагонӣ, тезонидани суръати сохтмон ва барқарор намудани биноҳои истиқоматию истеҳсолӣ, мактаб, биноҳои маъмурӣ ва ғайра.

Ҳамаи ин вазифаҳо сафарбар намудани қувва, интизомнокӣ, матонату шуҷоатро талаб мекунанд.

Пас аз оромию сукут, парешонҳолию ваҳму ҳарос мардумро ба худ овардан чандон кори осон нест. Вохӯрию мусоҳибаҳо, таблиғу тарғибот якҷоя бо ҳамдардӣ оғоз ёфтанд. Ин ҷо дар ҳақиқат барои кормандони партиявию советӣ, фаъолони Совети қишлоқ, аҳли ҷамоа озмоиши азиме буд. Дар чунин дақиқаҳои мудҳиш одамон хислатҳои нек ва бадро зуд дарк мекунанд.

Аз ҳар сӯ ба қишлоқҳои номбаршуда нақлиёти пур аз хӯрокворӣ ва сарулибос мешитофт. Сар то сари роҳ деворҳои вайрон, оғилу айвон ва ҳавлиҳои бе дару девор, бомҳои нимовезони хонаҳои харобгашта ба назар мерасиданд.

Дар атрофи ин харобаҳо одамон чун мӯрчаҳо ҷунбуҷӯли пурташвишона доштанд. Ин ба хотир мерасонд, ки одамизод то чӣ дараҷа дар назди қудрати табиат, офатҳои он оҷизу заиф аст. Ин ҳодисот бояд одамонро ба андеша андозад — оё амалиёти инсон нисбат ба табиат дуруст аст? Агар аз баландии кайҳон ба замин назар афканӣ: «мӯъҷи-

зоти» инсонро мушоҳида мекунӣ; замин пурҷароҳат гардидааст, маҷрои дарьёҳо дигар шудааст, дарьёҳои вахширо ром кардем, каналҳо синаи заминро рахна намудаанд, азхудкунии заминҳои нокорам, заҳролудшавии замин, озмоишҳои зеризаминӣ ва ғайраҳо шояд шиддатҳои дар қишри замин ҷамъшударо ба ҷумбиш оранд. Зилзиларо бечунучаро сактаи днли замин ва моеъҳои партовиро ашки он шуморидан равост.

Ҳоло «авҷи Зуҳал»-у коинотро тадқиқ карда, мо аз «қаъри гили сиёҳ» бехабар шуда мондем.

Шояд нақшаҳон буньёди силсилаи ГЭС-ҳои Вахш, обанбори Зиддӣ, ҷои барқи обии Роғунро бори дигар санҷидан дер нашуда бошад.

Инак, чораҳои наҷотдиҳӣ оғоз ёфтанд. Маҷрӯҳу захмдорон, ҷасади ҳалокшудагонро аз зери вайронаҳо берун оварданд. Шаҳидонро ба хок супориданд. 74 нафар беморону захмдорон таъҷилӣ ба шифохонаи пойтахт расонда шуданд. Ба мардуми зарардида сӯзншворӣ, либоси гарм муҳайё карда мешуд. То 4 февраль таоми бепул ташкил карда шуд.

Ҳамаи амволи зисту зиндагонӣ хароб шуда буд. Бо кӯмаки вазоратҳо, ҳарбиён, қисмҳои мудофиаи гражданӣ, худи сокинон хатти электр, воситаҳои алоқаи таъҷилӣ барқарор карда шуданд.

Дар бинои яке аз клубҳо штаби доимоамалкунанда ташкил карда шуд. Ҳар яке бо масъалаҳои шахсӣ оиди кӯмаки пулӣ барои бартараф намудани оқибати зилзила, пайдо намудани паногоҳ, ё масолеҳи бинокорӣ ва ғайра муроҷиат менамояд.

Комиссияи давлатӣ аз рӯзи аввал қисми аҳолии солиммондаро ба хонаҳои хешу таборашон ва дигар посёлкаҳо кӯчонид. Барои дигарон дар рӯзҳои аввал 99 вагонча, 290 хоначаи чӯпонӣ, 30 хайма, 130 юрт ҷудо карда шуд. Ба онҳо чароғи электрӣ гузаронида, печкаҳо шинонида шуданд. Ҳукумат барои ёрии моддӣ ба аҳолӣ 300 ҳазор сӯм ҷудо кард. Барои кӯмаки зарардидагон ҳисоби махсус кушода шуд, ки ба он ташкилотҳои ҷамъиятӣ, муассисаҳо, шахсони алоҳида маблағҳои худро мегузаронанд. Барои сохтмони посёлкаҳои нав маблағ ҷудо карда, ҷойҳои махсус интихоб карда шуд. Ҳукумат қарор додааст, ки дар посёлкаҳои нав барои зарардидагон 1000 хонаи шахсӣ сохта шавад.

**Қувваи мо дар муттаҳидӣ.** Аз дақиқаҳои аввали ҳодисаи ногаҳонӣ мо ҳамдардӣ ва дастгирии дӯстонро аз тамоми гӯшаю канорҳои мамлакат ҳис кардем. Ҳамон рӯзҳо ҷонишини раиси Совети Вазирони СССР Ведерников Г. Г., котиби якуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Қирғизистон Масолиев А. М. ва Раиси Совети Вазирони республика Ҷумагулов А., котиби якуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Ўзбекистон Нишонов Р. Н. ва Раиси Совети Вазирони республика Қодиров Г. Х. ба Тоҷикистон ташриф оварда, ба ҷойҳои зарардида рафтанд, ба мардум изҳори ҳамдардӣ намуданд. Дар ҳақиқат кас қадри дӯстиро дар чунин дақиқаҳои вазнин медонад. Бародарони қирғиз ба мо 50 хонаи чӯпонӣ, 100 хайма, 20 юрт, лавозимоти тиббӣ-санитарӣ фиристоданд, рафиқони ўзбек бошанд — 100 хонаи аз панелҳои яклухт васлшаванда, 3 бульдозер, 4 экскаватор, таҷҳизот барои 5 заводи хиштпазӣ ва ғайра тақдим намуданд, Қариб ҳамаи республикаҳои бародар мепурсиданд, ки мо ба чӣ мӯҳтоҷем. Аз республикаи бародарии арман гурӯҳи ҷавонон барои халос намудани одамон аз зери вайронаҳо омада, ба кор шурӯъ намуданд. Ҳаҷми кори аэропорти Душанбе хеле афзуд. Самолётҳои боркаш аз гӯшаҳои гуногуни дурдасти мамлакатамон ба ёрии зарардидагон дору, либос, техника, конструкцияҳои сабуки хона ва ғайраҳоро оварданд. Аз номи роҳбарони сиёсӣ ва давлатии бисьёр мамлакатҳои ҷаҳон ба муносибати мусибати вазнин ба унвони роҳбарони Давлати Советӣ ҳамдардӣ баён карда шуд. Ин иқдом нишонаи ташаккули тафаккури нави инсонист.

Миқьёсу ҳаҷми харобиҳо дар ҳақиқат азиманд. Аммо агар шумо

дар аввали моҳи февраль ба ҷои зилзила меомадед, медидед, ки тавассути меҳнати қаҳрамононаи мардумони қавинрода бисёр корҳо ба сомон расонида шуданд. Мехостам дар бораи корнамоиҳои ҳарбиён махсусан истода гузарам. Дар колхози Карл Маркс хизматчиёни штаби мудофиаи граждани кор мекарданд. Онҳо ба ивази мактаби харобгашта 11 хаймаро васл намуда, онҳоро ба синфхона мутобиқ гардониданд. Дар дохили хайма-синф фарши чӯбин, чароғи электрӣ, печка ва ҳамаи дигар асбобҳои зарурӣ муҳайё карда шудааст. Дар дигар гӯшаи деҳа онҳо ҳаммом сохтанд, ки имконият медиҳад ҳар соат ҳафтод кас шустушӯ намояд. Азбаски ин ҷо манбаи об нест, ҳарбиён обро аз маркази район мекашонанд. Худи ин хайма се қабат дорад. Мусибате, ки ба сари мактаб омадааст, азим аст — чанд муаллим, зиёда аз 20 талаба нобуд гаштаанд, бо вуҷуди он кӯмаки беғаразонаи бародарона дар дақиқаҳои вазнинтарин ба одамон рӯҳу қувваи нав бахшид. Аз рӯзи зилзила 2 ҳафта нагузашта, гуфтан мумкин, барои таҳсил шароит муҳайё гардид. Сардорони қисми сиёсии полку батальон полковник Локтионов Е. А. ва майор Самарин Н. М. дар Чернобыль хизмат кардаанд, ефрейтор Герасименко аз шаҳри Тошканд, аскарони қаторӣ Муратбеков С. ва Акматов аз Қазоқистон, Пунцуяс аз Латвия омадаанд, хулоса, ҳар яке аз гӯшаҳои гуногуни мамлакати паҳноварамон. Вале онҳоро имрӯзҳо як ҳиссиёт муттаҳид мегардонад — ҳамдардӣ ба зарардидагон, осон гардонидани мушкили онҳо. Ин аст хислати неки мардумони мамлакати советӣ. Барои онҳо бадбахтии ин ё он кас бегона нест.

Оё зилзиларо пешгӯӣ кардан мумкин буд? — мепурсиданд мардум.

Афкори умум медонад, ки дар республика институти махсуси зилзиласанҷии АИ мавҷуд аст. Дар маълумотномаҳо ҳатто рақами телефонҳои он ташкилот зикр ёфтааст. Пас аз 2—3 рӯзи зилзила дар пойтахт байни мардум воҳима паҳн шуд, ки гӯё дар соати муайян боз зилзилаи сахт ба вуҷуд меояд. Дар вақти «эълоншуда» дар микрорайону донишакадаҳо мардум аз хонаву синфҳо берун омаданд. Мегӯянд, ки зарари воҳима аз худи зилзила бештар аст. Воситаҳои ахбори оммавӣ баромади Президенти АИ РСС Тоҷикистон, директори Институти мазкур Неъматуллоевро паси ҳам такрор намуда, мардумро ором карданд.

Оре, дар республикаи кӯҳистони мо асбобҳои ҳассос рӯзе ба ҳисоби миёна қариб 7—8 маротиба зилзиларо ба қайд мегиранд. Институти зилзиласанҷӣ мавзеъҳои ҷамъшавии шиддатнокӣ, қувваи онро муайян кардааст. Мутаассифона, пешгӯиҳои дарозмуддати олимон дар мисоли Ҳисор тасдиқ шуд.

Аммо аниқ муайян намудани вақту соати зилзила (пешгӯии кӯтоҳмуддат) нисбатан мушкил, вале аз имкони илм берун нест. Мувофиқи маълумотҳои геофизикҳо ва геохимикҳо баъзе хосиятҳои пешгӯикунандаи зилзилаягон ҳафта пештар зоҳир мегардад. Ҳашарот (мор, каждум ва ғайра) аз лонааш мебарояд, сагҳо уллос мекашанд, моҳичаҳо дар аквариум бесаранҷом мешаванд (дар арафаи зилзила ба болои дарахтони қишлоқҳои зарардида ҳазорҳо зоғҳо омада нишаста буданд). Умуман зиёда аз 100 нишонаи пешгӯикунандаи зилзила ҳаст. Ҳар яки он вобаста ба сабабҳои гуногуни зилзила — ҳаракати системаи офтоб (одатан дар шаби арафаи зилзила моҳ ранги махсус пайдо мекунад), баланд ва пастшавии сатҳи оби баҳр, амалиёти пайдоиши кӯҳҳо ва ғайраҳо худро зоҳир мекунад. Дар ин соҳа олимони тоҷик бо америкоиҳо, югославҳо, япониҳо ва дигарон ҳамкорӣ доранд. Хонанда пурсида метавонад, ки аз ин ҳамкорӣ фоида чист? Ҷои зилзиларо муайян кардан осон, вале вақту соати онро пешгӯӣ кардан мушкил аст. Албатта, ҷои зилзиларо гониста, мумкин буд барои кӯчонидани мардум чораҳо андешида, дахолати беандешаро нисбати табиат (ба мисли хушконидани кӯлҳо, аз қаъри замин бо насос баровардани об, сохтмони каналҳо бе «либоси» махсуси бетонӣ, нодуруст истифода бурдани системаи

обьёрӣ дар баландкӯҳҳо ва мисли онҳо) пешгирӣ намуд. Гарчанде, ки ин корҳо маблағи зиёдеро талаб мекунанд. Охир зилзилаи Ҳисор зилзилаи нахустин нест-ку. Фалокати солҳои охир дар Ҷиргатол, Хоруғ, Қайроққум, Кӯлоб, Саргазон ва дигар ҷойҳо рухдода дар хотири мо мондааст. Албатта, халқи тоҷик кӯмаки бародаронаро ҳеҷ вақт фаромӯш намекунад. Ҷавонписарони мо чи дар Тошканд, Чернобыль, чи дар Арманистон ва дигар ҷойҳои фалокатзада ҷонфидоӣ кардаанд. Ҳоло бо қарори Ҳукумати Советӣ барои мубориза бо ҳодисаю офатҳои табиӣ гурӯҳҳои зудамал ташкил хоҳанд шуд.

Аммо, биёед ошкоро гӯем. Магар мо худ ҳар дам омода ҳастем, ки аз ӯҳдаи иҷрои тадбирҳои муқарарӣ бароем? Воситаҳои ахбори оперативии аҳолӣ дар кадом вазъиятанд? Аз ҷиҳати радиофикация деҳоти мо дар вазъияти бадтарин мебошад. Рӯзи 24 январь дар бораи зилзилаи Ҳисор нахустин бор мардум дар соати 12-и рӯз аз радиостанцияи Би-би-сӣ, дар соати 15 аз воситаҳои ахбороти республика ва соати 16 аз Маскав огоҳ гаштанд. Бисьёр вақт ташкилотҳои нақлиёте, ки барои мубориза бо ҳодисаҳои фавқулодда вобаста шудаанд, дар вақти гирифтани фармон дучори бесарусомонӣ — нарасидани қисмҳои эҳтиётӣ, сӯзишворӣ, ноӯҳдабароӣ ҳангоми даъват намудани ронандагон ва ғайраҳо мегарданд. Мо хуб медонем, ки асбобҳои ҳозиразамони назорати зилзила ва таҷҳизоти навтарин нокифояанд. Мо ба мухбири японӣ ҳасад мебурдем, ки пас аз шиносоӣ бо оқибати зилзила дар яке аз гӯшаҳои қишлоқи Оққӯли Боло нишаста, бо асбобчаи хурди худ ахборро бевосита ба Хокайдо ба масофаи даҳҳо ҳазор километр мерасонид.

Мо дар байни аҳолӣ ҳар рӯз аъзоёни комиссияи ҳукуматиро медидем. Онҳо бо мардум борҳо гуфтугузор мекарданд, тасалло медоданд. Дар чунин рӯзи мусибат суханҳои неку рӯҳбахш қувваи азиманд. Ҳамдардие, ки КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР ба халқи тоҷик изҳор намуданд, ба ҳар яки мо рӯҳу тавони тоза бахшид. Дар айни ҳол мо дидем, ки дар маркази зилзила одамони ҳангоматалаб аз як гӯша ба гӯшаи дигар гурӯҳ-гурӯҳ мегаштанд. Агар ҳар яке белро гирифта, ба мардум кӯмак мерасонид, чун ҳашарчӣ ба ҳавлиҳо омада, барои барқарор намудани харобаҳо кӯмак мекард, авлотар мебуд. Аз либос, вагончаю юртҳо, хӯрокворӣ камбудӣ набуд, аммо аз «забони мардумӣ» камбудӣ мавҷуд буд. Аз тамоми гӯшаю канори дуньё, Ватани паҳноварамон телеграммаю мактубҳои ҳамдардӣ шабу рӯз меомаданд. Ба ғайр аз варақаи махсуси «Матонат» дар ягон гӯша барои рӯзномаҳои республика ҷое пайдо нашуд. Дар конференцияи матбуоти аъзоёни комиссияи ҳукуматӣ барои мухбирони хориҷӣ қозикалон — намояндаи рӯҳониёни мусулмони Осиёи Миёна дар Тоҷикистон Акбар Қаҳҳоров — ба саволҳои мухбирон базӯр ҷавоб медод, зеро овозашро дар ҷои зилзила дар ҷанозахонӣ, сӯҳбатҳо бо сокинони он ҷо гум карда буд. Мутаассифона, дар мизи мудаввар танҳо дар назди қозӣ лавҳа бо номи он кас мавҷуд набуд. Гарчанде дар ҷои фалокат ғайр аз он кас ягон корманди маҳаллии идеологӣ дучор нашуд. Ҳамроҳи ман—полковник Локтинов Е. А. иброз дошт, ки дар оянда агар мардумро аз ин маҳалҳо кӯчонданӣ шавем, шояд боз тарғиботи қозӣ моро наҷот диҳад. Мо дар амал ваҳдати умумихалқӣ, пайдоиши афкори навро эҳсос мекардем. Дар рӯзи мотам одат шудааст, ки суруду мусиқии шӯх қатъ гарданд. Чунин мотам дар тамоми республика на танҳо 25 январь, балки пас аз он ҳам чанде чун мотами умумихалқӣ идома дошт. Зилзила ба халқи мо зарари зиёди моддӣ овард. Дар чунин дақиқаҳои барои халқамон вазнин мо бояд ба хотири онҳое, ки шаҳид гаштаанд ва барои онҳое, ки зинда монданд, барои зудтар бартараф гардонидани оқибатҳои зилзила муттаҳид гардем. Биёед, азму иродаи худро бори дигар намоиш диҳем. Сабру тоқату тамкин ва рӯҳи қавӣ ба шумо, ҳамватанон!

Ҷ. ИСФАНДИЁРОВ.

# МУАЛЛИМОНИ РЕСПУБЛНКА

Муаллим дар республикаи мо обрӯю эҳтироми хоса дорад. Муаллими математика Идӣ Халифаев ва муаллими физика Фотима Саидова ба унвони олии «Муаллими халқии СССР» мушарраф гардидаанд, ба 786 нафар коркунони маориф унвони «Муаллими хизматнишондодаи РСС Тоҷикистон», ба 5 нафар унвони «Коркуни хизматнишондодаи мактаби олӣ» дода шудааст.

Ҳоло дар мактабҳои маълумоти умумӣ, донишкадаҳои олӣ ва миёнаи махсус зиёда аз 100 ҳазор нафар муаллимон меҳнат мекунанд. Танҳо дар мактабҳои рӯзонаи маълумоти умумӣ дар аввали соли таҳсили 1987/88-ум 79,5 ҳазор омӯзгор кор мекард, ки ин нисбат ба соли таҳсили 1985/86-ум 11 фоиз зиёд аст.

**Шумораи муаллимони мактабҳои рӯзонаи маълумоти умумӣ аз рӯи дараҷаи маълумоташон**
(дар мактабҳои Вазорати маорифи халқ; дар аввали соли таҳсил)

| | Шумораи муаллимон (бе ҳамкорикунандагон), ҳазор нафар | Аз ҷумла маълумот доранд (ба ҳисоби фоиз) | | | |
|---|---|---|---|---|---|
| | | олӣ | олии нопурра | миёнаи педагогӣ | миёнаи махсус (ғайрипедагогӣ ва миёнаи умумӣ |
| **Маҳалҳои шаҳрӣ ва қишлоқҷойҳо** | | | | | |
| 1980/81 | 58,2 | 72,0 | 7,9 | 14,6 | 5,5 |
| 1985/86 | 71,7 | 79,2 | 4,7 | 11,8 | 4,3 |
| 1986/87 | 75,5 | 79,7 | 4,7 | 11,9 | 3,7 |
| 1987/88 | 79,5 | 79,0 | 4,7 | 12,4 | 3,9 |
| **Маҳалҳои шаҳрӣ** | | | | | |
| 1980/81 | 15,6 | 76,7 | 6,0 | 12,5 | 4,8 |
| 1985/86 | 18,4 | 81,6 | 4,3 | 9,6 | 4,5 |
| 1986/87 | 19,5 | 82,2 | 4,5 | 9,8 | 3,5 |
| 1987/88 | 20,5 | 81,5 | 4,6 | 10,8 | 3,1 |
| **Қишлоқҷойҳо** | | | | | |
| 1980/81 | 42,6 | 70,3 | 8,5 | 15,3 | 5,9 |
| 1985/86 | 53,3 | 78,4 | 4,9 | 12,5 | 4,2 |
| 1986/87 | 56,0 | 78,8 | 4,8 | 12,7 | 3,7 |
| 1987/88 | 59,0 | 78,2 | 4,7 | 12,9 | 4,2 |

Соли таҳсили 1987/88 3,1 ҳазор муаллим бе маълумоти дахлдори педагогӣ кор мекард, ки аз онҳо 0,6 ҳазор нафарашон дар мактабҳои шаҳр ва 2,5 ҳазор нафарашон дар мактабҳои қишлоқҷой буданд.

Вазъи омӯзгорони мусиқӣ, суруд, расмкашӣ, нақшакашӣ, тарбияи ҷисмонӣ ва меҳнат боз ҳам бадтар аст: соли таҳсили 1987/88 ҳар шашумин муаллим маълумоти педагогӣ надошт.

**Шумораи муаллимони мактабҳои рӯзонаи маълумоти умумӣ (бо роҳбарони мактабҳо, ки дарс медиҳанд) аз рӯи ихтисос ва дараҷаи маълумот дар оғози соли таҳсили 1987/88.**
(дар мактабҳои Вазорати маорифи халқ)

| | Шумораи муаллимони синфҳои 4—10 (11) (бе ҳамкорикунандагон) | Аз ҷумла маълумот доранд, ба ҳисоби фоиз | | |
|---|---|---|---|---|
| | | олӣ | олии нопурра | миёнаи махсус ва умумӣ |
| Муаллимони забон ва адабиёти рус: | | | | |
| дар мактабҳои таҳсил ба забони русӣ | 1266 | 86,7 | 5,1 | 8,2 |

| | | | | |
|---|---|---|---|---|
| дар мактабҳои таҳсили ғайрирусӣ | | | | |
| Муаллимони фанҳои дигар: забони модарӣ ва адабиёт | 10408 | 86,7 | 4,8 | 8,5 |
| Таърих, асосҳои давлат ва ҳуқуқ | 8414 | 90,5 | 4,6 | 4,9 |
| | 4930 | 90,7 | 5,0 | 4,3 |
| физика | 4131 | 95,9 | 2,4 | 1,7 |
| математика | 8982 | 95,6 | 3,0 | 1,4 |
| химия | 2703 | 95,7 | 2,2 | 2,1 |
| география | 2977 | 91,6 | 4,6 | 3,8 |
| биология | 2462 | 94,8 | 2,7 | 2,5 |
| забонҳои хориҷӣ | 3689 | 99,0 | 0,9 | 0,1 |

Дар ду соли панҷсолаи дувоздаҳум 8,2 ҳазор нафар муаллимони маълумоти олидор ва 2,6 ҳазор нафар маълумоти миёнаи махсусдор тайёр карда шуданд.

Дар оғози соли таҳсили 1987/88 қариб 96 фоизи муаллимони физика, математика, химия ва ҳамагӣ 87 фоизи муаллимони забон ва адабиёти рус маълумоти олии пурра доштанд.

Дар донишкадаҳои миёнаи махсус 3,2 ҳазор ё 89 фоиз муаллимони маълумоти олидор буданд.

Соли таҳсили 1987/88 аз муаллимони штатии донишкадаҳои олӣ 2 ҳазор нафар ё 41 фоиз унвони доктор ва номзади илм доштанд.

Мувофиқи Роҳҳои асосии ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ маоши муаллимони синфҳои ибтидоии мактабҳои маълумоти умумӣ 46 фоиз, муаллимони синфҳои болоӣ 32 фоиз, омӯзгорони донишкадаҳои миёнаи махсус ва касбҳои техникӣ 30 фоиз зиёд карда шуд.

Базаи моддӣ-техникии донишкадаҳо ҳанӯз суст аст. Дар бисьёр мактабҳо машғулиятҳо дар 2—3 смена мегузаранд. Соли таҳсили 1987/88 танҳо 20 фоизи мактабҳои рӯзонаи маълумоти умумӣ дар як смена кор карданд. 724 ҳазор ё худ 62 фоизи хонандагон дар сменаи якум таҳсил намуданд. Ҷиҳозонии техникии мактабҳои деҳот хеле ақиб мондааст. 82 фоизи мактабҳои рӯзонаи ҳаштсола ва миёна кабинети физика, 71 фоизашон — кабинети химия, 64 фоизашон — кабинети математика, 37 фоизашон — кабинети забонҳои хориҷӣ, 0,4 фоизашон — кабинетҳои асосҳои информатика ва техникаи ҳисоббарор доштанд.

Дар мактабҳои рӯзонаи маълумоти умумӣ ба 6 забон: тоҷикӣ, ӯзбекӣ, русӣ, қирғизӣ, туркманӣ ва қазоқӣ таълим дода мешавад. Зимнан, ҳар панҷумин мактаб ба ду ва зиёда аз чил мактаб ба се забон (1,4 %) таълим медиҳанд.

Бозсозии мактабҳои миёна ва олӣ тағйироти мусбии мазмуну тарзи таълим ва тарбияи меҳнатии талабагонро дар назар дорад.

## *Ба диққати муаллифон*

Ба маълумоти шумо мерасонем, ки ҳаҷми мақолаҳои илмию назариявӣ, ҳикояю очеркҳои ҳуҷҷатӣ бояд аз 12—15 саҳифа, мақолаҳои публицистӣ, илмию амалӣ аз 10—12 саҳифа, мақолаҳои бахшида ба санаҳо ва тақризи китобҳои нашргардида аз 6—8 саҳифаи чопи машинка иборат буда, ба редакция дар ду нусха пешниҳод карда шаванд.

Хоҳишмандем ба мақолаҳо феҳристи маъхазҳои истифодашударо бо ишораи саҳифаҳо илова карда, ҷои кор, вазифа, ҷои истиқомат ва индекси шӯъбаи алоқаро нависед.

Дастнависҳо ба забонҳои тоҷикӣ ва русӣ қабул гардида, ба муаллифон баргардонда намешаванд.

**Редакцияи маҷалла.**

Ба матбаа 02.02.89 супурда шуд. Ба чопаш 22.02.89 имзо шуд. КЛ 05110. Формати 70×108 1/16. Чопи офсетӣ. Коғази офсетии № 1. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Ҷузъи рангаи шартӣ 8,75. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 9,8. Адади нашр 15245 нусха (ба забони тоҷикӣ — 10464, ба забони русӣ — 4781). Супориши № 227. Нархаш 25 тин.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон.
734018 ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

4 апрель 1989

ҲАР МОҲ БА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЁТИ
КМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

ШУЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ, ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-01
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-46
тарҷума ва таҳрир 22-37-87
мусаҳҳеҳон 22-38-89
муҳаррири техникӣ 22-38-89

АДРЕСИ МО:
734023, Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.

●

## *СУРЪАТАФЗОЙ ВА БОЗСОЗӢ: НАЗАРИЯ, АМАЛИЯ*

**В. ПРИПИСНОВ,**
**доктори илми фалсафа**

# ТАҶДИДИ СОЦИАЛИЗМ: ИНСОН, ИНСОНДӮСТӢ

ВАЗИФАИ навсозии инқилобии социализм бо мақсади муваффақ гардидан ба вазъи сифатан нави ҷомеа масъалаи инсон, масъалаи бо рӯҳияи инсондӯстӣ фаро гирифтани муносибатҳои ҷамъиятиро дар назарияи марксистӣ-ленинӣ, ҳамчунин дар сиёсати дохилӣ ва берунии мо, ки бар асоси тафаккури нав қарор гирифтааст, ба навбати аввал гузошт. Сабаби ин дар ҳамин аст, ки бидуни равона кардани тамоми таваҷҷӯҳ ба қонеъ намудани талаботи рӯзафзуни инсон, бидуни инкишоф додани ҳамаи қобилиятҳои вай бо ҷодаи социализм пеш рафтан, ба роли ҳомили асосии пешрафти иҷтимоии ҷаҳон даъво кардан дар замони ҳозира имконнопазир аст. Тамоюли ташаккули ҷаҳони пурихтилоф, вале ба ҳам вобаставу аз бисьёр ҷиҳат комил зарурати объективии озмуни сохти ҷамъиятии капитализм ва сохти ҷамъиятии социализмро дар самти асосии мубориза дар шароити кунунӣ — озмун дар фароҳам овардани шароити моддӣ ва маънавии ҳақиқатан инсонии ҳаёти тамоми халқҳо, озмун дар бобати муносибат ба сарвати асосии рӯи Замин — инсонро ба миён овард. Маҳз аз ҳамин ваҷҳ М. С. Горбачёв хусусиятҳои асосии вазъи сифатан нави ҷамъияти социалистиро тавсиф намуда ва ба саволи социализмро мо чӣ гуна тасаввур мекунем посух дода, ба сифати хусусияти нахустини он ҳаминро қайд кард, ки социализм бояд «ҷамъияти инсондӯстии ҳақиқӣ ва воқеӣ бошад, ки дар он инсон дар амал «меъёри ҳама чиз» аст». Ин ақида доир ба мавқеи инсон дар ҷамъияти социалистӣ ва умуман дар ҷаҳон дар ҷараёни бозсозии оғозёфта, дар ҷараёни таҷдиди назар ба инсон чун ба ҷузъи механизми ҷамъият ба вуҷуд омад. Солҳои тӯлонӣ ҳукмфармо будани чунин ҳолат, ки ҷамъияти мо ба авом — аъзо, ки «оммаи» номуайянро ташкил медоданд ва «пешвоён», ки беихтиёр ба рутбаи ашхоси барҷаста гузошта мешуданд, тақсим мешуд, боиси он гардид, ки масъалаи инсон, фард, шахс дар илмҳои ҷамъиятшиносӣ чунон ба навбати охирон ронда шуда буд, ки ҳама гуна аҳамияти амалиро гум кард. Ҳазодиҳиҳои саросар, ки дар рафти онҳо миллионҳо деҳқонон, коргарон, ходимони сиёсӣ ва ҳарбӣ, беҳтарин намояндагони маданияти советӣ несту нобуд шуданд, вожаи «инсондӯстӣ»-ро ба истилоҳи махсуси китобие табдил доданд, ки ба ҳақиқати воқеӣ муносибати бағоят дур дошт. Танҳо баъди съезди XX КПСС аз нав барқарор кардани заминаҳои инсондӯстии соци-

ализм оғоз ёфт, ки дар баробари он тадқиқоти инсондӯстии социалистӣ андаке фаъол гардид. Вале боз се даҳсола лозим шуд, ки ба рафъи воқеии тафовути байни қавлу амал дар соҳаи инсондӯстии социалистӣ шурӯъ карда шавад.

Бозсозӣ, навсозии инқилобии социализм, аз ҷумла, чунин маънӣ дорад, ки аз ҳама гуна таҳрифи маромҳои инсондӯстӣ қатъан тарки муносибат карда шавад. «Мақсади бозсозӣ, — қайд менамояд М. С. Горбачёв, — аз ҷиҳати назарӣ ва амалӣ барқарор намудани таълимоти ленинии социализм аст, ки дар он бартарии эътирознопазир дар ҷониби одами меҳнат мебошад. Дар натиҷаи бозсозӣ социализм метавонад ва бояд имкониятҳои худро чун сохти инсондӯстии воқеӣ, ки ба вай хизмат мекунад ва ба он афзоиш мебахшад, пурра ба амал бароварад».

Иҷрои ин вазифа васеъ вусъат додан ва амиқ гардондани тадқиқоти илмии масъалаи инсонро тақозо намуд. Конференцияи умумииттифоқӣ бахшида ба «Масъалаҳои омӯзиши комплексии инсон», ки Академияи илмҳои СССР ва Иттифоқи ҷамъиятҳои илмӣ ва инженерии СССР феврали соли 1988 ташкил намуданд, аввалин натиҷаҳои тадқиқотеро, ки файласуфҳои советӣ оид ба масъалаи табиати инсон гузарониданд, ҷамъбаст намуд. 17 январи соли ҷорӣ Президиуми АИ СССР дар бораи ташкили Маркази умумииттифоқии байниидоравии илмҳои оиди инсон ва Институти инсон қарор қабул кард. Албатта, ин иқдом ба равиши бо рӯҳияи инсондӯстӣ фаро гирифтани илм, таҳсил, тарбия мусоидат хоҳад намуд.

Таъкид кардан лозим аст, ки илми советӣ, аз ҷумла илми фалсафа, ба анъанаҳои ҳазорсолаҳои инсондӯстӣ ва омӯхтани моҳияти инсон такья менамояд ва дар айни ҳол инсондӯстии марксистӣ ва тамоюлоти инсондӯстии томарксистиро аз ҳам дақиқ фарқ мекунонад. Дар таърихи фалсафа, аслан, ягон равия ё ҷараёне вуҷуд надошт, ки ба масъалаи моҳияти инсон каму беш дахл накарда бошад. Ин ҳолат фаҳмо аст, зеро масъалаи мақоми инсон дар олам, муносибати вай ба дунъё ҳама вақт дар маркази мавзӯъоти фалсафӣ буд ва ҳаст. Файласуфи Юнони Қадим Протагор (қарни V пеш аз милод) фикри машҳури худро таври зерин тавсиф намудааст: «меъёри ҳама чиз — инсон». «Ҳақиқат» ном таълифоти ӯ бо ҳамин суханон оғоз меёфт, ки бо ин аҳамияти умдаи ин мулоҳиза таъкид карда мешуд. Чунин факт низ тасодуфӣ нест, ки Афлотун фикри беҳбудии инсонро «фикри» олитарин мешумурд, чунки бидуни беҳбудӣ на бахт, на нафъ, на адолат мешавад.

Инсондӯстӣ чун системаи томи ақоиди оид ба моҳияти инсон ва мақоми вай дар олам, ки қадру қимати афзалиятноки шахсиятро эътироф менамояд ва беҳбудии инсонро меъёри баҳодиҳӣ ба тамоми падидаҳо, процессҳо, муассисаҳои иҷтимоӣ, сохтҳои ҷамъиятӣ мешуморад, бори нахуст дар даврони Эҳьё ба вуқӯъ пайваст, ки он масъалаи инсонро чун ҷузъи табиат бо тамоми талаботи муқаррарию оддиаш ба навбати аввали ҳаёти маънавӣ гузошт ва ин боиси ташаккули антропоцентризми фалсафӣ гардид. Дар инкишофи анъанаҳои инсондӯстии фалсафа ва маданияти маънавӣ инсондӯстии марксистӣ давраи навин буд. Инсондӯстии марксистӣ беҳтарин дастовардҳои афкори инсондӯстонаи пешиниёни худро дар шакли такмил додашудаашон қабул намуд ва дар айни ҳол бо фаҳмиши ба худ хоси табиати инсон, инсондӯстӣ ва роҳҳои муваффақшавӣ ба онҳо, инчунин бо усулҳои методологӣ аз онҳо сифатан фарқ дошт. К. Маркс нахустин бор моҳияти иҷтимоӣ ва таърихии инсонро, чун маҷмӯи муносибатҳои ҷамъиятӣ, кушода дод ва бо ҳамин тасаввуротро дар бораи роҳҳо ва усулҳои такмили инсон, дар бораи мазмуну мундариҷаи беҳбудии инсон ба куллӣ тағьир дод. Ӯ бар хилофи инсондӯстии мавҳуми пешиниёни худ барпо кардани ҷамъияти инсондӯстии воқеиро зарур мешуморид, ки танҳо он метавонад «афзоиши боигарии табиати инсониро чун ягона ҳадаф таъмин намояд» (К. Маркс ва Ф. Энгельс, Асарҳо, ч. 26, қ. II. саҳ. 123). Яъне К. Маркс барпо намудани чу-

нин ҷамъиятро дар назар дошт, ки он тамоми ҳадафҳои гузарандаи худ — тараққӣ додани истеҳсолот, илм, санъат, ташкили идоракунии ҷамъият, тақсими неъматҳои моддӣ ва маънавиро ба мақсади асосӣ — ба инкишофи инсон тобеъ менамуд.

Мафҳуми «инсондӯстӣ» бештар дар маънии назария, таълимот, усул, тасаввурот, ҷаҳонбинӣ истифода мешавад. Навсозии инқилобие, ки дар мамлакати мо ба мақсади барпо кардани социализми инсондӯст оғоз ёфтааст, дар назди худ вазифа мегузорад идеяҳои инсондӯстиро амалӣ гардонад. Азбаски моҳияти инсонро маҷмӯи муносибатҳои ҷамъиятӣ ташкил медиҳад, ташкили инсондӯстии воқеӣ маънии бо рӯҳияи инсондӯстии амиқ фаро гирифтани тамоми муносибатҳои ҷамъиятии социализмро дорад.

Съезди XXVII КПСС роҳи бо рӯҳияи инсондӯстӣ фаро гирифтани ҷамъият, роҳеро пеш гирифт, ки масъалаи инсонро бо тамоми талабот, эҳтиёҷот ва мушкилиҳояш дар маркази нақшаҳо ва ғамхориҳояш гузорад. Дар таҳрири нави Программаи КПСС вазифа гузошта шудааст, ки «некӯаҳволии одамони советӣ ба зинаи сифатан нав бардошта шуда, чунин сатҳ ва тартиби истеъмоли неъматҳои моддӣ, иҷтимоӣ ва мадание, ки ба ҳадафҳои ташаккули шахсияти мутаносиб тараққикарда, маънан ғанӣ ба ҳадди бештар мувофиқ аст, ва муҳайё намудани шароити зарурӣ барои зуҳури комили қобилият ва истеъдоди одамони советӣ ба манфиатҳои ҷамъият таъмин гардад».

Дар асл ин чунин маънӣ дорад, ки мақсади муносибатҳои ҷамъиятие, ки дар натиҷаи бозсозӣ ба вуҷуд меоянд, бояд таъмин намудани имкониятҳои қонеъ гардондани талаботи оқилона ва инкишоф додани қобилиятҳои инсон бошад. Модоме ки дар силсилаи муносибатҳои ҷамъиятӣ роли асосиро муносибатҳои иқтисодӣ, дар навбати аввал, муносибатҳои аҳли ҷамъият мебозанд, вазифаи бо рӯҳияи инсондӯстӣ фаро гирифтани муносибатҳои моликияти ҷамъиятӣ вазифаи аввалиндараҷа мебошад. Иҷрои ин вазифа маънои ба муносибатҳои моликияти ҷамъиятӣ аз кадом як ҷои хориҷ заминаҳои инсондӯстона дохил кардан не, балки маънои чунин тараққии моликияти ҷамъиятиро дорад, ки дар шароити он моҳияти инсондӯстонаи муносибатҳои моликияти ҷамъиятӣ дар амал татбиқ гардад. Тавре ки маълум аст, моликияти ҷамъиятии социалистӣ моликияти капиталистиро, ки асоси одамро истисмор кардани одам мебошад, иваз менамояд. Моликияти ҷамъиятии социалистӣ аз тарафи одам истисмор карда шудани одамро инкор намуда, бо ҳамин нахустин имкониятҳои объективии дар муносибатҳои байни одамон татбиқ гардидани заминаҳои инсондӯстиро фароҳам меоварад. Лекин моҳияти инсондӯстонаи моликияти ҷамъиятии социалистӣ худ ба худ ба амал намебарояд. Ҳадафи нахустини инқилоби социалистӣ — ба меҳнаткашон вогузоштани воситаҳои асосии истеҳсолот, ба идоракунии давлат ҷалб намудани оммаи меҳнаткашон, аз комьёбиҳои маданият баҳравар кардани халқ, ба амал баровардани шиори «Ҳама чиз барои меҳнаткашон» — дар худ неруи бузурги инсондӯстӣ дошт. Вале аз инсон дур сохтани моликият, ки дар натиҷаи он ӯ вазифаҳои хӯҷаини мамлакат будани худро иҷро карда наметавонист, дур сохтани инсон аз ҳокимияти сиёсии воқеӣ, ки дар натиҷаи он демократизми социалистӣ тағйири шакл кард, дур кардани инсон аз бисьёр комьёбиҳои маънавӣ, ки дар натиҷаи он ташаккули шахсияти ҳаматарафа инкишофьёфтаи социализм боз дошта мешуд, тадриҷан боиси ба фаромӯшӣ рафтани принципҳои инсондӯстӣ ва рӯҳияи инсондӯстиашро гум кардани социализм мегардид. Ба ин ваҷҳ рафъи дуркунии инсон аз вазифаҳои хӯҷаини корхона, мамлакат, тобеъ намудани сиёсати иқтисодӣ ва иҷтимоии мо ба манфиат ва талаботи вай дар роҳи бо рӯҳияи инсондӯстӣ фаро гирифтани муносибатҳои ҷамъиятии социалистӣ қадами нахустин мебошад. Ин дар фароҳам овардани шароити зарурӣ барои аз тарафи ҳар фард иҷро кардани вазифаҳои хӯҷаини мамлакат будан, дар гузарондани сиёсати мук-

тадири иҷтимоӣ аз ҷониби партия ва давлат, даст кашидан аз усули аз ҳисоби маблағҳои боқимонда бо пул таъмин кардани соҳаи нигаҳдории тандурустӣ, тадбирҳои иҷтимоӣ-маишӣ, маорифи халқ, маданият зоҳир мегардад. Ташаккули муносибатҳои иқтисодии муайян мақсади ниҳоӣ набуда, балки танҳо василаи инкишофи инсон аст. Вале мақсади ин муносибатҳо бояд инсон бошад. Муносибатҳои иқтисодиро тағьир ва такмил дода, мо бояд доимо онро дар хотир дорем, ки ин тағьирот ба одамон чӣ меоварад, аз ин дигаргунӣ ба одамон беҳтар ё бадтар мешавад.

Ҷузъи таркибии муҳимтарини программаи барпо кардани социализми инсондӯст бо рӯҳияи инсондӯстӣ фаро гирифтани муносибатҳои сиёсӣ мебошад. Тавре ки дар Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС қайд карда шуд, дурсозии омма аз иштироки воқеӣ дар ҳалли масъалаҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ, бюрократикунонии аппарати давлатӣ, ҳукмравоӣ, аз ҳад зиёд баланд бардоштани роли органҳои иҷроия боиси бепарвоӣ, суст шудани фаъолии иҷтимоии омма, дур кардани меҳнаткаш аз моликияти ҷамъиятӣ ва идоракунӣ гардид. Ислоҳоти сиёсӣ дар мамлакат, ки мувофиқи қарорҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС сар карда шуд, маҳз барои рафъи ин шаклдигаркуниҳои муносибатҳои ҷамъиятӣ, кн дар солҳои шахспарастӣ ва карахтӣ ба амал омаданд, нигаронда шудааст. Ислоҳот ҳам такмили ташкили ҳокимият бо мақсади эҳьёи ҳокимияти комили Советҳои депутатҳои халқӣ, ҳам ба вуҷуд овардани аппарати типи нав, ҳам такмили муносибатҳои байнимиллӣ, ҳам ташкили давлати ҳуқуқӣ, ҳам фаъолсозии кори ташкилотҳои ҷамъиятиро дар бар мегирад. Вале, агар ба ҳамаи ин самтҳои ислоҳоти сиёсӣ бо диққат назар кунем, дидани он душвор нест, ки дар паси ҳар яки онҳо вазифаи фароҳам овардани тамоми шароити зарурии инкишофьёбии шахс чун субъекти муносибатҳои сиёсии ҷамъиятн социалистӣ меистад.

Албатта, сиёсат то кунун ҳам муносибати байни синфҳо, давлатҳо, партияҳо, миллатҳо, гурӯҳҳои иҷтимоӣ мебошад, лекин дар шароити социализм ин муносибатҳо бояд ҳадафи асосӣ — инкишофи инсонро дошта бошанд. Ана аз ҳамин сабаб ҳадафи ниҳоии ислоҳоти системаи сиёсӣ ва маҳаки асосии баҳодиҳӣ ба татбиқи он ҳамаҷониба ғанигардонии ҳуқуқҳои одам, вусъат додани фаъолии иҷтимоии одамони советӣ, таъмин кардани озодиҳои сиёсӣ, қатъан риоя кардани ҳуқуқҳои шахсии гражданинҳо, муҳофиза намудани қадри инсон мебошанд. Қувваи инсондӯстии ислоҳоти сиёсӣ дар мамлакати мо дар ҳамин аст.

Яке аз монеаҳои бо душворӣ бартарафшавандаи сари роҳи бо рӯҳи инсондӯстӣ фаро гирифтани муносибатҳои социалистии инсондӯстӣ бюрократизм мебошад. Инсондӯстӣ ва бюрократизм ба ҳам мухолифанд. Барои бюрократизм шахсияти инсон вуҷуд надорад, барои вай инсон ориз, шафеъ, додхоҳ аст. Хавфи бюрократишавии идоракунии давлатро В. И. Ленин айнан дар солҳои нахустини Ҳокимияти Советӣ ҳис намуд ва тадбирҳои муборизаи зидди бюрократизмро муайян кард. Аз ин тадбирҳо асосиаш ба идоракунии мамлакат ҷалб кардани омма, меҳнаткашон мебошад. Мутаассифона, васиятҳои Ленин иҷро карда нашуда буданд. Баъди вафоти вай бюрократизм то ҳадди хавфовар вусъат ёфт, ба худи моҳияти социализм таҳдид кард ва ба монеаи сари роҳи тараққии ҷамъият мубаддал гардид. Ба ҳуҷуми муассири зидди бюрократизм Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС ва съезди XXVII КПСС ибтидо гузошт. Имрӯз шумораи маъмурон хеле ихтисор карда шудааст, барои барпо намудани аппарати идоракунии социалистии сифатан нав тадбирҳо андешида мешаванд. Аммо муборизаи асосӣ дар пеш аст. Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС «Дар бораи муборизаи зидди бюрократизм» резолюцияи махсус қабул намуда, дар назди тамоми ташкилотҳои партиявӣ, ҳамаи коммунистон вазифа гузошт, ки «шароитеро, ки бозсозӣ барои муборизаи пай дар пай, созишнопазирии зидди бюрократизми зишти иҷтимоӣ, барои сифати олии аппарати социалистии

идоракунӣ ба вучуд меоварад, пурраву комил истифода намоянд».

Процесси бо рӯҳияи инсондӯстӣ фаро гирифтани муносибатҳои ҷамъиятӣ фақат бо мамлакати мо, фақат бо системаи социализм маҳдуд намегардад. Дар назди иттиҳоди ҷаҳонӣ мақсади бо рӯҳияи инсондӯстӣ фаро гирифтани муносибатҳои байналхалқӣ гузошта шудааст, ки ин, аз ҷумла, дар «Ҳуҷҷати ҷамъбастии вохӯрии Венагии давлатҳои иштирокчии маҷлиси машваратии оид ба бехатарӣ ва ҳамкорӣ» инъикоси худро ёфт.

Вазифаи дар ҷараёни навсозии инқилобии мамлакати мо ба вуҷуд овардани социализми инсондӯст бо рӯҳияи инсондӯстӣ фаро гирифтани муносибатҳои инсонро нисбат ба табиат дар бар мегирад. Инсондӯстии давраи Эҳьё, давраи тавлиди ҷамъияти капиталистӣ инсонро чун ҷузъи табиат дониста, ҳанӯз таваҷҷӯҳро ба он ҷалб насохта буд, ки муносибати инсон ба табиат бо рӯҳияи инсондӯстӣ фаро гирифта шаванд. Ин фаҳмост, зеро капитализм табиатро ҳам мисли одами меҳнаткаш чизи истисморкунӣ меҳисобад. Аз ин ҷост, ки ҷамъияти капиталистӣ майл дорад табиатро ба худ тобеъ созад, ба он хӯҷаин шавад ва ҳукмфармоӣ кунад.

Марксизм нахустин таълимоте буд, ки намояндагонаш ба он диққат доданд, ки ба ҳукмронӣ бар табиат кӯшидани капитализм ба табиат ва инсон зарарн ислоҳнопазир расонда метавонад. Ф. Энгельс чунин навишта буд: «Бо ғалабаҳоямон бар табиат бисьёр фирефта нашавем. Барои ҳар як ин гуна ғалаба вай аз мо интиқом мегирад. Ҳар яке аз ин ғалабаҳо, ростӣ, дар навбати аввал оқибатҳоеро дорад, ки мо умедворашон будем, вале дар навбати дуюм ва сеюм оқибатҳои тамоман дигар, ғайри чашмдошт дорад, ки онҳо бисьёр вақт аҳамияти оқибатҳои аввалинро маҳв месозанд» (Қ. Маркс ва Ф. Энгельс, Асарҳо, ҷ. 20, саҳ. 495—496).

Ин суханон бештар аз сад сол қабл аз ин гуфта шуда буданд. Инқилоби ҳозираи илмӣ-техникӣ ва технологияи нави бар он асосьёфта оқибатҳои ғайри чашмдошти мафтунияти моро аз ғалабаҳо бар табиат садҳо маротиба зиёд карданд. Масъалаҳои экологӣ ба масъалаҳои куллӣ табдил ёфтанд, оҳиста-оҳиста ақидае бедор гардид, ки муҳофизати табиат ин муҳофизати худи инсон аст, муносибати инсон ба табиат бояд муносибати ҳақиқатан инсонӣ шавад. Бо рӯҳияи инсондӯстӣ фаро гирифтани муносибати инсон ба табиат ин ба муҳити табиии мо ҳамту дилсӯзӣ ва раҳмдилӣ кардан нест. Вақти фаҳмидани он фаро расидааст, ки муносибати ҳақиқатан инсондӯстона ба табиат шарти ҳатмии худи мавҷудият ва инкишофи инсон мебошад. Агар муносибати инсон нисбат ба табиат бо рӯҳияи инсондӯстӣ фаро гирифта нашавад, инсон ҳам нахоҳад вуҷуд дошт.

Вазифаи барпо намудани социализми инсондӯст бо рӯҳияи инсондӯстӣ фаро гирифтани таълиму тарбияи насли наврасро ба сифати ҷузъи таркибии муҳимтарини худ дар бар мегирад. Тавре ки дар табрикномаи Комитети Марказии КПСС ба съезди умумииттифоқии коркунони маорифи халқ қайд карда шуд, дигаргунсозиҳои таърихие, ки дар мамлакати мо дар ҷараёни бозсозӣ ба амал бароварда мешаванд, «ролн инсонро баланд мебардоранд ва тақозо доранд, ки дар ҳама ҷабҳа сатҳи маданият ва маънавиёт баланд бардошта шавад: дар меҳнат ва фаъолияти ҷамъиятӣ-сиёсӣ, дар муносибати байни якдигар ва муносибат нисбат ба муҳити зиндагӣ, дар оила, дар қонеъ гардондани талаботи моддӣ ва маънавӣ. Ба ин бе мактаб, ки ба маҳакҳои олитарини пешрафти ҷамъиятӣ мувофиқ аст, муваффақ шудан имкон надорад». Бозсозии куллии мактаб талаботи муҳимтарини ҷамъият гардид. Мақсади он ба вуҷуд овардани чунин мактабе мебошад, ки қодир бошад дар ҳар мактабхон, донишҷӯ шахсиятро инкишоф диҳад, ба татбиқи ҳатталимкони қобилиятҳои ҳар як инсон кӯмак кунад ва маромҳои инсондӯстонаи пешқадами инсониятро ба амал барорад.

Ин ҳадаф самти асосии бозсозии тамоми соҳаи маорифи халқро ба миён овард: ба воситаи вусъати инсондӯстӣ ва демократиконӣ — ба сӯи сифати нави таълим ва тарбия. Ҳамин ҳадаф маҳаки асосии бо рӯҳияи инсондӯстӣ фаро гирифтани муносибатҳои ҷамъиятиро муайян намуд. Дар бораи бо рӯҳияи инсондӯстӣ фаро гирифтани ҷамъияти мо танҳо аз рӯи як маҳак — ташаккули воқеии инсони одамдӯст ҳукм кардан мумкин аст.

Процесси оғозъёфтаи навсозии революционии ҷамъияти мо бо мақсади ба вуҷуд овардани социализми инсондӯст ба чунин изҳор асос мегардад, ки дар таърихи идеяҳо ва назарияҳои инсондӯстӣ давраи нави таърихие фаро мерасад, ки на танҳо бо эҳьёи хоси идеяҳо, принципҳои инсондӯстӣ, балки, аз ҳама асосиаш, бо торафт бештар ба ҳаёт татбиқ кардани онҳо тавсиф мешавад.

Тафаккури нав, ки бозсозӣ тавлид намудааст ва он ба манфиати инсон нигаронда шудааст, ҳангоми ҳалли на фақат масъалаҳои иқтисодӣ, иҷтимоӣ, балки, дар навбати аввал, масъалаҳои инкишофи ҳаёти маънавии ҷамъияти мо, ҷаҳонбинии мо низ зарур мегардад. Имрӯз мушоҳида кардани тамоюлоти бо рӯҳияи инсондӯстӣ фаро гирифтани ҳамаи соҳаҳои ҳаёти маънавӣ, ба навбати аввал баромадани манфиатҳои инсон дар назарияи ахлоқ, ҳуқуқ, санъат, маданият, илм, аз ҷумла дар фалсафа, душвор нест.

Бидуни муболиға гуфтан мумкин аст, ки дар фалсафаи марксистӣ-ленинӣ саъю кӯшиши гузаштан аз тавсифи яктарафаи олами объективии гӯё ғайриинсонии новобаста ба инсон вуҷуддошта ва тараққиёбанда ба таҳқиқи пеш аз ҳама мавқеи одам дар дуньё, маънии ҳаёти инсон ва маънии таърих, масъулияти шахс барои рафти таърих торафт равшантар зуҳур меёбад.

Дар таҳқиқоти фалсафӣ ҷустуҷӯҳои типи нави фалсафа, ки ба синтези хирад ва инсондӯстӣ асос ёфта бошад, торафт бештар ҷой доранд. Ин дар кори Конференцияи XVIII умумиҷаҳонии фалсафӣ, ки мавзӯи асосии он тавҷеҳи фалсафии инсон гардид, зоҳир шуд. Ҳамчунин ин дар фаъол гардидани омӯзиши комплексии масъалаҳои одам ва дар таъсиси институти инсон, чи тавре ки дар боло қайд карда шуд, намоён гардид.

Шояд дар республикаи мо ҳам дар системаи Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон барпо кардани гурӯҳ ё марказе зарур бошад, ки тадқиқоти олимони тибб, биологҳо, психологҳо, социологҳо, педагогҳо, файласуфҳоро дар соҳаи омӯзиши комплексии инсон мутобиқ ва, асосиаш, фаъол гардонда тавонад. Ба амал баровардани ин пешниҳод ба татбиқи яке аз нуктаҳои муҳимтарини назарияи марксистӣ-ленинӣ, ки съезди XXVII КПСС ифода намудааст: «Муҳаррики асосии пешравӣ, дилу ҷони вай инсон буд ва мебошад» мусоидат хоҳад кард.

**В. ОЙГЕНЗИХТ,**
**доктори илми ҳуқуқшиносӣ**

# ГРАЖДАНИНИ ДАВЛАТИ ҲУҚУҚӢ

ДАР МАҚОЛАВУ мубоҳисаҳои сершумор ҳуқуқшиносону файласуфон, намояндагони дигар илмҳои ҷамъиятшиносӣ барои шарҳ додани моҳияти давлати ҳуқуқӣ кӯшида, аз он хусус баҳс мекунанд, ки оё то ҳол давлати мо давлати ҳуқуқӣ буд ё сохтмони давлати ҳуқуқии социалистӣ акнун оғоз ёфтааст. Ба фикрам, даъвои охирин дуруст аст, зеро ҳарчанд ки унсурҳои давлати ҳуқуқӣ вуҷуд доранд, вале ин ҳанӯз давлати ҳуқуқӣ намебошад. Зиёда аз ин, унсурҳои зиддиҳуқуқӣ дар воқеияти мо ба андозае бартарӣ доштанд, ки аз бисьёр ҷиҳат нормаҳои мавҷудаи мусбат ва принципҳои эълоншавандаро барбод медоданд.

Ҳозир, ки зарурати сохтмони давлати ҳуқуқии социалистӣ ба миён омадааст, бағоят муҳим аст, ки бебозгаштии буньёди он таъмин карда шавад. Ҳар имконияти қарорҳои зиддиҳуқуқиро истисно намуда, кафолатҳои тағьирнопазирии давлати ҳуқуқиро пойдор гардондан зарур аст. Ягон ҷиҳати проблема набояд берун аз доираи назария ва амалия монад.

Давлати ҳуқуқӣ ин волоияти қонун, таҷдиди ҳокимияти комили Советҳо, ба истилоҳ «тақсими ҳокимият» — ҳокимияти қонунгузорӣ, иҷроияю амрдиҳӣ, судӣ, назорати конституционӣ, мустақилияти суд, пойдор гардонидани ҳуқуқҳои инсон, демократиконии ҳамаи ҷабҳаҳои ҳаётамон, механизми хоҷагӣ, қонунгузорӣ ва амсоли инҳо мебошад. **Тарбияи гражданинии** чунин давлатро бағоят муҳим мешуморем: дар давлати ҳақиқатан демократӣ, ҳақиқатан ҳуқуқӣ гражданинҳо бояд принципҳои давлати ҳуқуқиро фаҳманд, эътироф намоянд ва ба амал баро-ранд.

Чунин ақида, ки халқ сазовори ҳукумати худ аст, дар давлати ҳуқуқии социалистӣ, эҳтимол, бояд бо ақидаи: ҳукумат сазовори халқи худ аст, иваз шавад. Мутаассифона, ин тавр набуд. Албатта, ҳама ва ҳар касро набояд ба он айбдор кард, ки давлати мо дар солҳои муайян давлати зиддиҳуқуқӣ буд, ҳамаи гражданинҳоро ба каҷрафториву ҷинояткориҳое, ки дар мамлакати мо роҳ дода ва содир карда шуданд, гунаҳгор кардан мумкин нест. Вале айби маънавиро барои он таҳаммул

ки зоҳир мегардид, барои он ғайрати бемулоҳизаи оммавӣ, ки барои ба ҷо овардани ҳар дастур ва амру фармони «боло» зоҳир мешуд, низ истисно кардан мумкин нест, чунки бисёр касон ботинан беасос, ғайриқонунӣ ва бемаънӣ будани онҳоро мефаҳмиданд. Оре, тарсу ҳарос вуҷуд дошт, вале оё худи мо ба он мусоидат накардем? Шахсони нотарс ҳам буданд, онҳо шаъну шарафи инсониро аз даст намедоданд. Вале аксарият кӯр-кӯрона бовар мекарданд, фармонбардору итоаткор буданд. Дар услуби давлатдорӣ бошад, маҳз ба ҳамин умед баста мешуд.

Ба қарибӣ масали пири дайр ва хизматгори ӯро шунидем. Хизматгор амри пирашро дар бобати реша ба боло шинондани ниҳолро ба ҷо наоварда, ба ӯ гуфт, ки агар ин тавр шинонад, ниҳол намесабзад. На, ҷавоб дод пири дайр, дар ин ҳолат кафорат месабзид. Инак, вай сабзид. Ҳуқуқшиноосон бошанд, ҳоло ҳам хитоб мекунанд: онҳоеро ҷазо додан мумкин нест, ки нодурустии амру фармонро пай баранд ҳам, онро иҷро мекарданд. Қарзи гражданӣ ба ҷо оварда намешуд — хатари оқибатҳои манфӣ хеле калон буд, вай бошад, ба қавле шарти масъулият шуда наметавонад. Дар ин бобат баҳсу мунозира кардан мумкин аст, вале масъулияти юридикӣ, дар ҳақиқат, татбиқнопазир аст. Ҳақ бар ҷониби Е. Евтушенко аст, ки гуфтааст: ба таҳаммули бемулоҳиза, таҳқиромез, ба сабру тоқат одат карда мондан боиси такрори оқибатҳои манфӣ мегардад.

Солиёни зиёд кирдору рафтори одамон аз гуфторашон, қавлашон аз фикру амалашон фарқ мекард. Чӣ ҳодиса рух медод? Дар давраи шахспарастӣ, дар шароити пурра поймол гардидани демократия, таҳрифоту таъқибот бисёр чизро оқибати тарсу ҳарос барои ҳаёти худ ва барои ёру ақрабо донистан буд. Тарс ва дар навбати худ боварӣ ба он, ки чизи асосӣ ин расидан ба мақсад асту роҳи дигар нест. Шубҳаро бошад, мекӯшиданд, ки ба як сӯ гузоранд: «дарахтро занӣ, шохаш меларзад». Вале чӣ сон фаҳмондан мумкин аст, ки солҳои баъдина низ аксари мардум ҳамаашро чун як чизи муқаррарӣ мепазируфт? Оре, баромадҳои ҷасуронаи танқидӣ, мардони сарбаланд низ буданд. Вале буздилии одамони ба ҳаққонияти худ мӯътақид, таъқибу таҳқири ашхоси фикрашон дигар ҳам буданд. Қариб бист соли «офият»-и беҳаёёна ва амалан маъқул донистани он ҷой дошт, — эътироз танҳо бо латифаю табассумҳои тамасхуромез ифода карда мешуд.

Ин солҳоро чӣ сон фаҳмонем? Яке аз ҷиддитарин оқибатҳои шахспарастӣ идеологияи «мурватчаҳо» гардид. Одамон бо аҳволи худ созиш мекарданд, ҳатто чунин тарзи зистро ба андозаи муайян қулайтар медонистанд. Онҳое низ буданд, ки ба имконияти ягон чизро тағьир додан бовар надоштанд. Фармонбардории бепарвоёна, ба мустақилона ва танқидан фикр кардан майл надоштан ва нобоварӣ — инҳоянд сабабҳои бефаъолиятӣ, ки тарсу ҳарос ва бешафқатии шахспарастӣ, каҷравиҳо дар тарбия, расмиятчигӣ дар кори идеологӣ, аз ҳама асосиаш — набудани демократияи ҳақиқӣ, адолат ва кафолатҳои ҳуқуқӣ ба вуҷуд оварда буданд. Ҳамаи инҳоро фаҳмондан мумкин асту вале ҳақ баровардан мумкин нест.

Вале ба ҳар ҳол эътироф накардан мумкин нест, ки орзуи адолат, «рӯҳи исьёнгарона» дар халқ вуҷуд дошт ва қувват мегирифт. Инак, одамон бо тамоми овоз ба гап даромаданд. Бозсозӣ ба таври аён шуури онҳоро тағьир медиҳад. Акнун ба онҳо фармонфармоӣ кардан мумкин нест, итоаткории бепарвоёна аз байн меравад. Одам соҳиби мавқеъ ва мақоми сазовор мешавад. Росташ, дар баробари ин чунин зуҳуроти манфӣ, амсоли шиддатьёбии вазъияти муносибатҳои байни миллатҳо падид омад, ки дар моҷароҷӯӣ, корпартоиҳо, даъватҳои шубҳанок ифода меёбад. Баъзеҳо чунин ҳодисотро натиҷаи ошкорбаёнӣ ва демократиконӣ, афзудани ҳуқуқу озодиҳо, имконияти нотарсона баён намудани фикри худ мешуморанд.

Аммо, бояд гуфт, ки ин яке аз шаклҳои ақидаи кӯҳна мебошад ва одами дорои чунин ақида гражданини давлати ҳуқуқӣ шуда наметавонад. Парастиши шахсияти хурду калон дар мамлакат, тафовути байни қавлу амал, беэътиноӣ ба мафия, беҷазо мондани шахсони ҷудогона, вайрон карда шудани принципҳои адолати иҷтимоӣ, паҳн гардидани демократия, вусъати авомфиребӣ, ифроди маънавӣ, тағьир ёфтани сиёсати миллӣ, соддаписандӣ дар кори идеологӣ — чунинанд сабабҳои ҳақиқие, ки ногузир фактҳои «эътироз»-ро баъзан дар шаклҳои басо зишт ба вуҷуд овsecurityарданд. Бо ин сон «фаъолии падидомада» давлати ҳуқуқӣ сохтан мумкин нест.

Бешубҳа, гражданини давлати ҳуқуқӣ бояд ҳақиқат, мавқеи худро муҳофизат намуда, кирдору рафтори хаторо, аз касе ки сар назанад, нотарсона рад карда тавонад. Албатта, барои ин ӯ бояд ба фаҳмидану тарафдорӣ карда шуданаш боварӣ дошта бошад, ҳарҷониба воқиф будан, комилан донистани нормаҳои ҳуқуқӣ, малакаи бурдани мубоҳиса бояд амри воқеъ гарданд. Бидуни эҳтироми миллатҳои дигар, бидуни мавқеи устувору самимона, на мавқеи дар шиорҳо эълоншавандаи интернационалӣ, рушди худшиносии миллии гражданини давлати ҳуқуқӣ маҳол аст. Солиёни зиёде инро ба мо намеомӯзонд.

«Ба ҳамаи он чи ки манъ нест, иҷозат аст» — ин аст принципи муҳими давлати ҳуқуқӣ. Вале онро дуруст фаҳмидану ба кор бурдан мебояд. Дар ҳақиқат манъкуниҳои ҳуқуқӣ чандон зиёд нестанд. Зиёда аз ин, демократиконии қонунгузорӣ бо тавсияи кирдору рафтори дахлдор ҳатман иваз кардани амалиёти муайян, қисман даст кашидан аз маҷбуркунии давлатӣ, дар баъзе мавридҳо бошад, бо ҳавасмандгардонии иқтисодӣ ё маҳкумкунии маънавӣ иваз намудани ҷавобгариро тақозо дорад. Аллакай ногузирии ҷавобгарӣ барои вайрон кардани шартномаҳои хоҷагӣ бекор карда шуд. Ин чунин маъно дорад, ки тарзи баҳои хилофи қонун будани кирдор тағьир меёбад. Танҳо чунин кирдор бояд хилофи қонун дониста шавад, ки он ба нормаи манъкунанда зид аст. Агар вай хилофи нормаи тавсиявӣ буда, ба инобат нагирифтани тавсия боиси оқибатҳои манфӣ гардида бошад, дар ин сурат, масалан, аз хусуси ба вазифаи худ мувофиқ набудани шахс ҳарф задан мумкин аст, на аз хусуси хилофи қонун будани кирдори ӯ.

Тамоман равшан аст, ки ҳам манъкуниҳои тиҷоратӣ ва ҳам маънавӣ бояд вуҷуд дошта бошанд. Иҷозат додан нормаҳои маънавиро вайрон карда наметавонад. Як мисоли оддӣ меорем. Қонун муносибатҳои ҳақиқии ақди никоҳро манъ намекунад, дар баъзе мавридҳо вай онҳоро фақат аз ҳимояи ҳуқуқӣ маҳрум месозад. Вале оё барои эътироф накардани фарзандони аз чунин никоҳ ба дуньё омада рухсат додан ё худ ба онҳо кӯмаки моддӣ ва дигар хел мадад нарасондан мумкин аст? Албатта, не.

Ҳамин ҳам муҳим аст, ки кирдори иҷозатшуда ё манънашуда хилофи манфиатҳои ашхоси дигар набошад. Озодӣ ин зарурати даркшуда аст. Гражданини давлати ҳуқуқӣ аз принципҳои маънавӣ, аз вазифаи дар назди ҷамъият доштааш озод буда наметавонад. Вай онҳоро ҳамчун кирдори зарурӣ дарк мекунад. Озодии ӯ низ дар ҳамин аст. Масалан, касе одамонро вазифадор накардааст, ки бадбахтии дар Чернобыль, Арманистон, Тоҷикистон рухдодаро мусибати худ дониста, ба кӯмаки мардуми мусибатзада бишитобанд. Вале ҳама дасти ёрӣ дароз карданд!

Гражданини давлати ҳуқуқӣ шахсест, ки дар шароити демократия ва ошкорбаёнӣ умр ба сар мебарад. Ин ҷаҳонбинии ӯро ташаккул дода, кирдорашро муайян мекунад. Дар давлати ҳуқуқӣ барои ҳаёту фаъоли-

яти инсон шароити дигар мустасно мебошад. Ошкорбаёнӣ дар ташаккули гражданини давлати ҳуқуқӣ роли бағоят бузург мебозад. Вуҷуд надоштани ошкорбаёнӣ ва ба қадри кофӣ воқиф набудан аз сиёсат боиси он мегардид, ки одамон вазъияти ҳақиқии корро намедонистанд, ба ҳар чи ки ба онҳо мегуфтанд, бовар мекарданд ва ба иродаи каси бегона хомӯшона итоат менамуданд. Ошкорбаёнӣ имкон медиҳад, ки бисьёр чизҳо аз нав дарку мулоҳиза карда, шуури тағьирёфта таҷдид гардонда, тафаккури наве ташаккул дода шавад, ки одамон дар давлати ҳуқуқӣ бо он зиндагӣ мекунанд. Агар тафаккуру мавқеъ нав нашавад, гражданин ҳам ба маънои олии ин сухан буда наметавонад. Асоси эътиқодро бояд дастурҳои ҳуқуқӣ ва тавсияҳое ташкил диҳанд, ки интихоби озодона ва дурустро муайян мекунанд. Тамоюлҳои мусбати арзишҳои гражданин мавқеи принципиалии ӯро ташкил менамоянд. Қоидаи шахсие пайдо мегардад, ки он бидуни нормаҳои ҳуқуқӣ амал мекунад, яъне дониш ба эътиқод табдил меёбад. Нормаҳои давлати ҳуқуқӣ низ бояд ба ҳамин мақсад равона карда шаванд. Ана барои чӣ таълими умумии ҳуқуқӣ ин қадар муҳим аст. Вале он бояд на ҳамчун тадбири расмӣ, ки бисьёр гузаронда шудааст, балки чун гуфтугӯи ҷиддӣ, муфассал ва илмӣ дар бораи ҳуқуқ бошад.

Бешубҳа, вазифа яке аз омилҳои асосии рафтори ҳаққонӣ ва хушахлоқонаи гражданини давлати ҳуқуқӣ хоҳад буд. Ин на ҳамту софдилона ба ҷо овардани вазифа мебошад ва барои он ҳатман корнамоӣ шарт нест. Вазифа маънои зарурати ба манфиатҳои ҷамъият тобеъ гардондани кирдору рафтори худро дорад. Вай ба эътиқод асос ёфтааст, ба мақсади ба даст овардани натиҷаи беҳтарин нигаронида шудааст, бо ташаббус, расонидани ёрӣ марбут аст. Талаботи ахлоқ ва ҳуқуқ барои гражданини давлати ҳуқуқӣ ба сабабҳои дохилии кирдору рафтор мувофиқат мекунад. Вазифаи ҳавасманд ва назораткунандаи виҷдон ҳамчун талаботи ботинии ба тарзи муайян рафтор кардан меафзояд. Кирдору рафтори ахлоқӣ ва ҳуқуқӣ боиси нисбат ба худ серталаб шудан мегардад. Мутаассифона, ҳам дар давраи шахспарастӣ, ҳам дар солҳои карахтӣ одамон на ҳамеша аз рӯи виҷдон рафтор мекарданд, вақте ки назорати худи виҷдон вуҷуд надорад, оқибаташ бағоят нохуш аст.

Давлати ҳуқуқӣ ин давлати адолат мебошад. Адолат гарави баробарии ҳақиқӣ аст. Одам бояд ба напазируфтани ҳар беадолатӣ омода шавад. Вале гражданин адолати иҷтимоӣ, муносибати одилонаро нисбат ба худ талаб карда, бояд худаш дар ҳама бобат одил, нисбат ба меҳнат, давлат, ҷамъият, хешу ақрабо, оила бовиҷдону софдил бошад. Адолат бояд дар пояи эҳтирому эътирофи ҳамдигар қарор дошта бошад. Гражданини давлати ҳуқуқӣ шахси олишону олиқадр аст. Ӯ бояд мувофиқи ана ҳамин фазилатҳои хуби инсонӣ рафтор кунад.

Тафаккури нави ҳуқуқӣ, психологияи нави ҳуқуқӣ бояд риояи ихтиёронаи қонунҳоро таъмин намоянд ва дурустии онҳо эътироф карда шавад. Вале барои ин гражданин бояд иштирокчии процесси қонунсозӣ буда, ба самараи фаъолияти ҷиддии амалӣ ва босалоҳияти оиди омода намудани қонунҳо эътимоди комил дошта бошад. Ин ҷо плюрализми ақидаю афкор на фақат истисно намегардад, балки, баръакс, комилан табиӣ мебошад.

В. И. Ленин дар бораи чунин даврае навишта буд, ки дар он «зарурияти риоя кардани қоидаҳои номураккаби асосии ҳама гуна зиндагии муштараконаи инсонӣ... одат шуда мемонад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 25, саҳ. 527). Дар давлати ҳуқуқӣ бояд нормаҳои таъсиррасонии ҷамъиятӣ, омилҳои маънавию моддӣ васеъ ба кор бурда шаванд. Маҳкумкунии маънавӣ бояд шакли махсуси маҷбуркунии ҳуқуқӣ гардад. Вай ба афкори ҷамъиятӣ, ба ҳукми виҷдони худи кас такья мекунад. Дар чунин давлат ҳуқуқ ва ахлоқ ба механизми ягонаи танзими кирдору рафтор табдил ёфта, дар ин процесс якҷоя амал мекунанд.

Гражданини давлати ҳуқуқӣ бояд аз шахсият иборат бошад. Шахсият пеш аз ҳама тавассути дастурҳои худ, тавассути муносибат ба воқеият, иштирокаш дар ҳаёти ҷамъиятӣ ҳамчун хориқаи иҷтимоӣ ташаккул ва зуҳур меёбад. Гражданини давлати ҳуқуқии социалистӣ бояд ҳатман мавқеи худро дошта бошад, ки асосашро принципҳои социалистӣ ташкил диҳанд. Интихоби ҳар тарзи рафтор, ҳатто рафтори бо манъи ҳуқуқӣ маҳдуднашуда, на фақат бояд ба талаботи маънавӣ мувофиқат намояд, балки бо масъулияти шахсӣ барои натиҷа, барои оқибати чунин интихоб марбут бошад. Сухан аз хусуси масъулияти мусбӣ ва амалӣ меравад. Агарчи оиди чунин масъулият ба маънои ҳуқуқии он баҳс меравад, мавҷудияти масъулияти воқеии иҷтимоӣ эътироф карда мешавад.

Масъулияти мусбии воқеиро ҳамчун ҳолати муайяни ботинии фард, муносибати вай ба ҷамъият, давлат, коллектив, кори супурдашуда, ба кирдору рафтори худ мефаҳманд. Ин худтанзимкунӣ ва шуурнокӣ, серталабию сахтгирӣ нисбат ба худ, эҳсои манфиатҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ, фаъолӣ ва софдилӣ дар иҷрои вазифаи гражданӣ мебошад (ниг. Н. И. Матузов. Правовая система и личность. Саратов, 1987, саҳ. 196).

Муносибати масъулиятшиносона дар асоси дарки талаботи ба миёнгузоштаи ҷамъият ташаккул меёбад, вай кирдору рафторро ба ифоқа дароварда, онро аз нуқтаи назари дастуру тавсияҳои ҳуқуқӣ, муқаррар намудани мавқеи фаъолонаи иҷтимоӣ танзим мекунад. Асоси ҷиҳати ҳуқуқии масъулияти мусбии воқеиро зарурати ба ҷо овардани дастуру тавсияҳои ҳуқуқ ташкил медиҳад. Ба ҳамин тариқ, аз хусуси масъулияти амалии маънавӣ-ҳуқуқӣ ҳарф задан мумкин аст. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд гардидааст, ки зоҳир намудани ташаббус ва ғайрат зиёд кардани масъулиятро низ тақозо дорад, пешравӣ бошад, бо интизомнокӣ, муташаккилӣ, масъулияти ҳар кас барои кори супурдашуда ва натиҷаҳои он узван пайваст аст.

Фаъолии ҳуқуқӣ ба савияи маданияти ҳуқуқӣ, ба ташаккули тафаккури нави маънавӣ-ҳуқуқӣ вобаста аст. Муҳити нави маънавию сиёсӣ аз худи ҳозир ба шикастани қолабҳо, рафъи рӯҳафтодагии сиёсӣ мусоидат мекунад. Вале барои ҳосил шудани мурод фурсат лозим аст. Тарбияи (аз ҷумла, худтарбияи) гражданини давлати ҳуқуқӣ зарур аст. Ин вазифаи душворест, ки ҳама гуна расмиятчигиро истисно мекунад. Давлати ҳуқуқии социалистиро бидуни одамоне, ки тайёранд фаъолияти ҳаётии чунин давлатро таъмин намоянд, бунёд кардан маҳол аст.

# ДЕМОКРАТИЗМ — ҚОНУНИ МУНОСИБАТҲОИ ДОХИЛИПАРТИЯВӢ

*Репортаж аз пленуми комитети районии партия*

Аз минбар ба толор шарорати фикри тозае пош хӯрд ва ҳамоно дар чашмони ҳозирон шунаҳи он намудор шуд. Тафаккури эҷодӣ шиддат меёбад. Майлу хоҳиши баён кардани ақидаи хеш меафзояд. Яке баъди нотиқи пешин саросема ба минбар наздик мешавад. Дигаре дасташро ба микрофони озоде, ки байни қаторҳои курсиҳо гузошта шудааст, дароз мекунад. Сеюмӣ ба вараҷи дафтари хотира ба ҳайати раёсат хатчае менависад. Аз байни мардум луқмаҳо шунида мешаванд. Раисикунанда дархостҳои баёнёфтаро шарҳу эзоҳ медиҳад...

Ин ҳама дар пленуми комитети партиявии райони Фрунзеи шаҳри Душанбе ба вуқӯъ пайваст. Ҳол он ки то ба қарибиҳо пленуми комитети районии партия тавре мегузашт, ки ягон «яккағоя»-и раднопазир қолаби қарориояндаеро қабул мекард, ки онро доираи маҳдуди кормандони аппарат пешакӣ омода сохта, сипас ҳамаи аъзоёни комитети районии партия бечунучаро бо дастбардории бехтиёр тасдиқ менамуданд. Акнун вазъият комилан тағйир ёфтааст: комитети районии партия ташаббускори ғояҳои нав гардида, бевосита дар ҳамин ҷо, дар пленум, дар вазъияти муқоисаи ақидаҳои мухталиф қарори ғайримуқаррарӣ қабул мекунад.

Бозсозии ҳадафмандро мақсади худ қарор додани пленум кори онро махсусан амиқу ҷиддӣ мегардонад. «Дар бораи демократиконии минбаъдаи ҳаёти ташкилоти партиявии район ва принципҳои асосии кори комитети районии партия» — чунин буд масъалаи асосии рӯзнома. Иштирокчиёни пленум кӯшиш доранд бо ҷидду ҷаҳди умум мавкеъю мароми хешро дар ин ҷабҳаи умдатарини бозсозӣ аниқтар муайян намоянд. Онҳоро ба мубодилаи амалии афкор маърӯзаи бюро водор кард, ки он ҳамоҳанги муҳокимарониҳои бисёр фаъолони партиявӣ буда, ба масъалаҳои зиёди ҳалталаб дахл намуд. Маърӯзачи — котиби якуми комитети районии партия Р. Қ. ОЛИМОВ бо мушаввашӣ аз проблемаҳои бамиёномада, худтанқид ва таклифҳои қобили қабул ҳозиронро ба гуфтугузори ошкоро ва самарабахш водор кард.

Кори пленумро муфассал баён накарда, фақат ҳамон тамоюлотеро мавриди таваҷҷӯҳ қарор медиҳем, ки ин ҷо махсусан ба назар мерасиданд.

## Ба органи интихобӣ — вазифаҳои корӣ

МУЗОКИРАИ авҷгирифта имконоту қобилияти калони аъзоён ва номзад ба аъзогии комитети районии партияро барои кори пурсамари партиявӣ зоҳир намуд. Дар кори амалӣ чӣ сон хоҳад шуд? Оё мансубияти онон ба органи интихобии коллегиалӣ бо иштирок кардан дар пленумҳо ва ҳар сари чанд вақт ба тафтишот ҷалб шуданашон маҳдуд намегардад? Суханҳои зерини Ленинро мулоҳиза менамоем: «...Бе истисно дар ҳар шароит усули коллегиалӣ бояд тавре ба роҳ монда ша-

вад, ки ба ину он кори *аниқ* муайян кардашуда масъулияти шахсии *ҳар кадом* шахс аниқ муқаррар карда шавад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 29, саҳ. 468). Чи тавре ки аксарияти мусоҳибони ман қабл аз оғози пленум зикр карданд, ана ҳамин аниқӣ набуд.

Номукаммалии коллегиалият аз он иборат буд, ки вазифаҳои кории роҳбарият амалан аз комитети партиявӣ ба зиммаи аппарати он гузошта шуда, худаш ба органи машваратии назди бюрои хеш табдил меёфт, ки онро худ интихоб кардааст ва мувофиқи Устави партия ба худи он ҳисобот медиҳад. Ҳангоми тақсимоти вазифаҳо ҳайати комитет аз рӯи доираи хеле танги солҳои сол тағьирнаёфтаи «масъалаҳо» тақсим карда мешуд. Мулоҳиза кунед, на аз рӯи кор, балки аз рӯи «масъалаҳо»! Бо ҳамин ҷудоии аъзоёни органи интихобии районӣ аз звенои ибтидоӣ, аз амалияи рӯзмарраи кори ташкилотчигӣ ва таъсири сиёсӣ пешакӣ муқаррар карда мешуд.

Маърӯзачӣ ин нуқсонро басо возеҳ тавсиф намуд:

— Ҳамин тавр мешуд, ки аппарати комитети районии партия гӯё барои худ кор мекард.

Маҳдудияю сохта будани плани кор, бар зарари кори тарбияи маънавӣ бартарӣ доштани таваҷҷӯҳ ба соҳаи соф истеҳсолӣ, таъсири сустию беташаббусии комитети районии партия ба комитетҳои партиявӣ ва бюроҳои партиявӣ аз ҳамин ҷост. Сабаби боз бисьёр дигар зуҳуроти манфие, ки демократикунонии ҳаёти партиявиро халалдор мекарданд, низ дар ҳамин аст. Директори институти лоиҳакашии «Тоҷикгипросельстрой» **А. Қ. Комилов,** ректори институти забон ва адабиёти рус **В. И. Приписнов,** котиби ташкилоти партиявии маркази кардиологӣ **Н. С. Макшанов** ва дигарон дар нутқи худ дар пленум камбудиҳои мавҷударо ошкор сохта, ба дастурҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС муроҷиат карданд, ки дар он басо равшан гуфта шудааст:

**«Ҳам котибон, ҳам бюро ва хусусан аппарати партиявӣ бояд зери назорати органи интихобии партиявӣ бошанд».**

Оре, бидуни назорати ҳамаҷониба, зимнан назорати салоҳиятнок таъмини роли роҳбарона амри маҳол аст. Салоҳиятнокӣ бошад, фақат дар сурати иштироки бевосита дар иҷрои корҳои мушаххас ва таҳлили вазъияти он ба даст оварда мешавад.

Бо пешниҳоди пленум бюро аз ҷумлаи аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии комитети районии партия панҷ гурӯҳи корӣ: планкашӣ; кори ташкилӣ ва оид ба кадрҳо; гузаштан ба шаклҳои нави хоҷагидорӣ; ташкили кори байни аҳолӣ дар ҷои истиқомат; ҳалли масъалаҳои тарбияи интернационалӣ, ватандӯстӣ ва атеистӣ ташкил намуд.

Ба гурӯҳҳои корӣ Р. Қ. Олимов, В. И. Карпенко — котибони комитети районии партия, В. А. Осин, Р. К. Ҳасанов — мудирони шӯъбаҳои ташкилӣ ва идеологии комитети районии партия, Н. И. Поддубный, С. М. Қаноатов — котибони комитетҳои партиявии заводи арматураи Душанбе ба номи Орҷоникидзе ва трести «Тоҷикгидроэнергострой», Т. М. Акбиев — директори заводи таҷҳизоти ғайристандартӣ, Т. М. Абдушукурова — ректори Институти санъат, М. М. Гамазова — духтури таваллудхонаи №3, Т. М. Соҳибова — муаллимаи мактаби миёнаи № 93 ва дигар фаъолони партиявии ҳайати комитети районии партия дохил гардиданд. Ҳамагӣ 59 нафар. Вазифаҳои ҳар гурӯҳи корӣ муайян карда шуданд.

Иштирокчиёни пленум таклифҳои нав пешниҳод карданд ва тамоюли барқарор кардани ваколатҳои комитети районии партия бо тадбирҳои иловагӣ қувват дода шуданд. Пленум қарор дод:

— Кори бюро ва аппарат зери назорати қатъии комитети районии партия гирифта шавад. Бо ин мақсад тартиботе ҷорӣ карда шавад, ки мувофиқи он масъалаи кори бюро дар давраи гузашта ба рӯзномаи ҳар пленуми комитети районии партия гузошта шавад;

— Дар маҷлисҳои бюро озодона иштирок карда тавонистани ҳар аъзои комитети райони партия, дастраси ӯ будани ҳуҷҷату маълумотҳое, ки дар ихтиёри кормандони аппарат мебошанд, таъмин карда шавад;

— Ба маҷлисҳои бюро ва пленумҳо аз тарафи гурӯҳи аъзоёни комитети райони партия бо иштироки фаъолони сершумори партиявии район тайёр кардани масъалаҳои асосӣ қоидаи ҳатмӣ дониста шавад.

Инак, нахустин қадами амалӣ гузошта шудааст. Органи интихобии ташкилоти партиявии район ба органи доимоамалкунанда мубаддал гардида истодааст.

## Аз пинҳоикорӣ — ба ошкорбаёнӣ

НИМОШКОРОГӢ, нимдастрасӣ, нимогоҳӣ... Мо бо ин қабил аломатҳои бемории давраи гузариш аз пинҳонкорӣ — ба ошкорбаёнӣ ҳанӯз бисьёр дучор мешавем. Ва хеле муҳим аст, ки дар хусуси онҳо иштирокчиёни пленум кушоду равшан сухан ронданд.

— Ошкорогии нокифояи қарорҳои қабулшаванда роли тарбиявии таъсири партиявиро паст мекунад, — зикр шуд дар маърӯза. — Соли 1988 бюрои комитети райони партия 127 делои шахсиро баррасӣ намуд. 88 кас аз партия хориҷ карда, ба 39 аъзои КПСС ҷазои партиявӣ дода шуд. Оё дар ин ё он коллективи меҳнатӣ аз ин хабар доранд, оё ташкилоти ибтидоии партиявӣ ба коммунисти гуноҳ содиркарда бароиислоҳшавӣ кӯмак мерасонад? Гуноҳи 50 коммунист бардошта шудааст, вале кори воқифгардонии партиявиён дар ташкилотҳои партиявӣ беҳбудиро металабад. Мардум ба комитети райони партия муроҷиат намуда, шикоят доранд, ки бисьёр масъалаҳо пинҳонӣ, аз тарафи доираи маҳдуди ашхоси мансабдор ҳал карда мешаванд. Бюрои комитети райони партия ба он назорати қатъӣ хоҳад кард, ки роҳбарони корхонаю муассисаҳо, советҳои коллективҳои меҳнатӣ ошкоро ва кушоду равшан амал кунанд. Меҳнаткашон бояд аз ҳалли масъалаҳои истеҳсолию иҷтимоӣ огоҳ бошанд, натиҷаҳои кор ва вазъи молиявии корхонаҳои хешро донанд...

Чи тавре аз маърӯза бармеояд, бюро тарзу роҳҳои аз фаъолияти худ ва вазъи корҳои район зуд ва ҳаматарафа воқиф гардондани фаъолони партиявӣ ва аҳолиро ҷустуҷӯ мекунад. Ҳар моҳ ба онҳо ахборот дода мешавад. Дар навбат — ташкили муколама тавассути телефон, қабули меҳнаткашон аз рӯи масъалаҳои шахсӣ дар коллективҳои меҳнатӣ ва ҷои истиқомат. Хулосаҳои мактубҳои ба унвони комитети райони партия омада бо ахбор дар бораи чораҳои дидашуда тайёр карда мешаванд. Нашри ахборномаҳои махсусе пешбинӣ шудааст, ки дар онҳо доир ба фаъолияти бюро ва интихобу тасдиқ гардидани роҳбарони хоҷагӣ, раисони советҳои коллективҳои меҳнатӣ, коркунони партиявӣ, тарҷумаи ҳоли мухтасари онҳо маълумот гирд оварда хоҳад шуд. Хулоса, нишондоди зерини Ленин ба эътибор гирифта мешавад: «Бе ошкорӣ, бе чунон ошкорие, ки бо аъзоёни ташкилот маҳдуд нашуда монад, дар бораи демократизм гап задан хандаовар мешуд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 5. саҳ. 507).

Даст кашидан аз «сукути бамавриид» боиси озодфикрию ошкоргӯӣ мегардад. Нотиқон он чиро ба муҳокимаи умум гузоштанд, ки аз он пеш даҳон ҳам намекушоданд. Дар назди микрофон — сардори гурӯҳи кӯпруксозони № 32 **Н. Н. Хрыков.** Ӯ ҳозиронро аз ҳамоно ба кор бурдани услуби фармонфармоию фишороварии роҳбарӣ, ки асосҳои демокра-

тии бо қонунҳо мустаҳкамшудаи мустақилияти корхонаҳо ва худидораи коллективҳои меҳнатиро вайрон мекунад, бо ҳаяҷон хабардор кард:

— Агар мо дар барҳам задани омилҳои боздоранда қатъияти партиявӣ зоҳир накунем, боз муддати дароз демократияро ҳис нахоҳем кард... Дар натиҷаи маъмуриятчигии боғайратона шакли якуми хоҷагидорӣ барбод рафт. Теша ба решаи шакли дуюмаш ҳам зада мешавад: охир вай савдои яклухти мутараққӣ, мошинҳои хуб ва мутахассисони баландихтисосро талаб мекунад, вале ин ҳама алҳол ба ҳадди ақалл ҳам таъмин намешавад. Мо дар ихтиёри худ 4 миллион сӯм дорему ягон тонна металлу цемент харида наметавонем. Магар бо чунин аҳвол ба шакли дуюми хоҷагидорӣ гузашта метавонем? Бо вуҷуди ин, бар хилофи ақли солим, моро ба он «гузаронданд». Чӣ тавр «гузаронданд», нақл мекунам. Аз вазорат ба трест амр доданд, ки ба ин шакли хоҷагидорӣ гузарад. Аз он ҷо ба мо гуфтанд: «Шумо гузаред». «Не, наметавонем— тайёр нестем», ҷавоб додем мо. «Барои мулоҳиза боз як рӯз медиҳем... Сонӣ маҷбур ҳам мекунем».

Магар ҳамин хел нест, ки ин вазъияти муқаррарии, метавон гуфт, соф истеҳсолӣ чӣ қадар ҷиддӣ гардидааст. Одати пинҳонӣ қабул кардани қарор ва барои он тавассути фишороварӣ «роҳ кушодан» ҳамоно барҳам нахӯрдааст. Баъзан мекӯшанд ба ҳар роҳе, ки бошад, далелҳои коллективро ба инобат нагирифта, ба зинаи нави ҳисоби хоҷагӣ гузарондани онро тезонанд, ба ҷои он кн ба вай барои беҳтар тайёрӣ дидан ба ин қадами масъулиятнок кӯмак расонанд... Ин ҷо гурӯҳи навташкили кории комитети районии партия оиди роҳбарии партиявӣ ба гузаштани корхонаҳо ба шаклҳои нави хоҷагидорӣ бисьёр чизҳоро мулоҳиза карда метавонад.

Дар ин мавридҳои задухӯрди мавқеъҳо коммунистони ташкилотҳои партиявии гуногун ба ҳам муносибат пайдо мекунанд. Иштироккунандагони пленум чунин мешуморанд, ки демократиконии муносибатҳои дохилипартиявӣ бояд қабл аз ҳама дар серталабии мутақобили онҳо барои пешгирӣ намудани ҳар гуна вайронкунии сиёсати иқтисодии партия зуҳур ёбад.

Ба пойдор гардидани ошкорбаёнӣ баҳои сазовор надодан ба таҷрибаи иҷтимоии меҳнаткашон, беэътиноӣ ба афкори ҷамъиятӣ, тарсу ваҳм аз муҳокимаи рӯирости душвориҳои зиндагӣ ва ҳодисоти манфӣ мамоният мекунанд. Дар ин бобат дар нутқи худ дар пленум директори генералии иттиҳодияи саноати шири Душанбе **М. М. Комилҷонов,** котиби ташкилоти партиявии заводи консерв **Г. Н. Котельникова,** ронандаи иттиҳодияи мошинҳои таксии № 1 **О. А. Азимов** мисолҳои зиёде оварданд. М. М. Комилҷонов қайд намуд, ки, аз як тараф, сабабҳои бо маҳсулоти шир ва дигар хӯрокворӣ мунтазам таъмин нашудани аҳолӣ кушоду равшан фаҳмонда дода, аз тарафи дигар, ҷавобгарии онҳое зиёд карда шавад, ки дар татбиқи қарорҳои органҳои партиявӣ ва советии республика оиди дар заминаи хоҷагиҳои атрофи Душанбе барпо намудани минтақаи истеҳсолкунандаи хӯрокворӣ ва ширу сабзавот сусткорӣ мекунанд, планҳои таъминоти техникии корхонаҳои коркарди маҳсулоти хоҷагии қишлоқро ба иҷро намерасонанд. Нотиқ ба ошкорбаёнии кори қонеъгардонии талаботу эҳтиёҷи мардум бевосита вобаста будани фаъолии иҷтимоии онҳоро хотиррасон кард.

Пленум дар асоси концепцияи муайянкардаи Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС: **«Ошкорбаёнӣ бояд ба мақсади дар атрофи ғояҳову принципҳои бозсозӣ муттаҳид сохтани ҳамаи қувваҳои ҷамъият хизмат кунад»** — аҳамияти махсуси аз ҷиҳати сиёсию ташкилӣ таъмин намудани чунин вазъиятеро таъкид кард, ки демократизми худидораи ҷамъият дар ҳама ҷо бояд боиси буньёдкорӣ ва эҳтиёт кардани чизи ба вуҷуд овардашуда гардад.

Дар минбар — аъзои комитети районии партия, прокурори район А. Н. Назаров. Сухани ӯ таъсирбахш ва хушобуранг буд:

— Системаи нафратангези дуздӣ соҳаҳои мухталифи истеҳсолотро фаро гирифтааст. Баъзан мо порахӯреро бо маблағи муайян — ҳазор, ду ҳазор сӯм дастгир мекунему ба суд месупорем. Аммо хасдуздӣ давом мекунад ва ҳисобаш ба даҳҳо ҳазор сӯм мерасад. Ана акнун ҳаддашро муайян кунед... Ва магар умуман муайян кардан мумкин аст?

Хулоса ҳамин аст, ки ҷидду ҷаҳди ҳам органҳои муҳофизати ҳуқуқӣ, ҳам аҳли ҷамоат чандон самара набахшида истодааст. Сустии фаъолони партиявии район дар он аст, ки онон фишангҳои демократии ташаккули афкори ҷамъиятиро ба муқобили исрофкорӣ, талаву тороҷ, талафот, хароҷоти ғайриистеҳсолӣ истифода карда наметавонанд. Ғайр аз он, барои рафъи ҷинояти иқтисодӣ ба муносибатҳои ҳозираи иқтисодӣ сарфаҳм рафтан лозим аст.

Баъд: пеш кормандони органҳои муҳофизати ҳуқуқ ба омӯзиши иқтисодӣ хунукназарона муносибат мекарданд, ҳозир интизори даъват нашуда, ба машғулият бо майли тамом худ мераванд. Сабабаш дар он аст, ки вақтҳои охир дар мулоқот бо коллективҳои истеҳсолӣ ононро бо саволҳои оддии доир ба иқтисодиёт чунон сурху сафед карданд, ки маҷбур шуданд ҷонашонро бо гурехтан халос кунанд...

Нутқи А. Н. Назаров дар пленум бо чӣ ибратомӯз аст? Қабл аз ҳама бо нотарсӣ аз паст шудани «шаъни мансаб». Ин шаъну шарафи мансабро маҳз ҳамин гуна таҳлили ошкоро ва худтанқидонаи камбудиву норасоиҳои касбу кори хеш баланд мекунад.

Ба қавли В. И. Ленин, **«ошкорӣ шамшерест, ки ба ҷароҳатҳои расондаи худ худаш шифо медиҳад»** (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 19, саҳ. 26). Тамоми рафти пленум инро боэътимод собит намуд. Комитети районии партия соҳаҳои ақибмондаи корашро ошкор сохта, барои насими тозаи шифобахши бозсозӣ роҳ кушод.

## Афзалият зидди парокандагист

БУЗУРГИЮ гуногунии вазифаҳое, ки бозсозӣ ба миён гузоштааст ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, коллективҳои меҳнатии район иҷро мекунанд, — зикр шуд дар маърӯза, — самтҳои сершумори кори партиявиро ба амал меоварад, ки ин, дар навбати худ, аз комитети районии партия сар карда боиси пароканда шудани қувваҳои коммунистон ва камсамарии амалиёт мегардад. Бинобар ин дар қарорҳои пленуми мо бояд самтҳои бартариноку мақсади корамон муайян карда шаванд.

Мувофиқи принципи ягонагии афзалият ва муттаҳид кардани ҷидду ҷаҳд пленум доираи проблемаҳои асосиеро муайян намуд, ки онҳоро то конференцияи навбатии VII партиявии район ҳал кардан зарур аст.

Аз ҷумла, зарурати беҳтар намудани кори оид ба ташаккули ҳайати ташкилоти партиявии район таъкид карда, мақсад гузошта шуд, ки муносибати рӯякӣ нисбати қабул ба партия бархам дода шавад.

Соли 1988 ҳангоми қабул ба аъзогии КПСС хоҳиши 18 номзад — 14 коргар ва 4 хизматчӣ рад карда шуд. Ҷуғрофияи қабул маҳдуд ва шумораи партиявиён дар байни роҳбарони зинаи миёна кам гардид. Дар ташкилотҳои ибтидоии партиявии муассисаҳои нигаҳдории тандурустӣ ва маорифи халқ, илму маданият коммунистони ҷавон хеле кам шуданд. Ба аъзогии КПСС асосан коркунони соҳаҳои мухталифи саноат, сохтмон ва нақлиёт қабул гардиданд. Дар натиҷаи ин аз 250 ташкилоти ибтидоии партиявӣ фақат 15—20-тоаш сафҳои худро пурра кард.

Дар пленум таклиф пешниҳод шуд, ки дар ҳар як ташкилоти партиявӣ гурӯҳи кории оид ба омӯзиши сифатҳои ба партия дохилшавандагон, карточкаҳои кушоди номзадӣ ва экрани ошкорбаёнӣ ташкил карда, фикру мулоҳизаҳои бепартиявиён дар бораи ба партия дохилшавандагон холисона ба назар гирифта, ҳангоми қабул ба партия пеш аз ҳама ба мавқеи сиёсӣ ва симои маънавии қабулшаванда, муносибати ӯ ба кор ва саҳми ҳақиқиаш ба бозсозӣ баҳо дода шавад. Пленум аз рӯи ин самти бартариноки кор хулосаи муҳиме баровард: «Дар асоси қарорҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС бюрои комитети районии партия зарур медонад, ки ҳуқуқи қабул кардан ба партия комилан ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дода шавад».

Кори байни кадрҳо низ яке аз самтҳои афзалиятнок ба шумор меравад. Дар пленум чунин ҷиҳати ин кор, монанди барҳам додани муносибати рӯякию номенклатурӣ ба хоста гирифтану ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо мавриди муҳокима қарор гирифт. Аз рӯи маълумотҳои маърӯза номенклатураи дар солҳои карахтӣ ташаккулёфта ва сол аз сол афзудаи кадрҳои комитети районии партия ҳоло аз 447 кас иборат аст. Дар ин шароит расмиятпарастию коғазбозӣ ҳангоми ба ин ё он вазифа тасдиқ кардани коммунистон, тартиб додани делоҳои шахсӣ ва омода сохтани маълумотҳои ҳисоботу бақайдгирӣ аз сари нав авҷ мегирад. Ин ҳама дар шароити вусъат ёфтани демократиконии ҳаёти дохилии партиявӣ корро халалдор карда, мухолифи рӯҳи бозсозист.

— Ба ақидаи мо, — изҳор намуд маърӯзачӣ,— қолаби мавҷударо тағьир бояд дод. Аз пленум хоҳиш дорем ба бюрои комитети районии партия супориш дода шавад, ки то пленуми оянда феҳристи вазифаҳоро дар асоси тағьироти структураи аппарати партиявӣ муҳокима намуда, барои тасдиқ кардан пешниҳод кунад.

— Дар воқеъ, — илова кард ба суханҳои дар маърӯза гуфташуда инструктори комитети районии партия **С. М. Икромов,** — номенклатураи кадрҳо дар шакли ҳозирааш кайҳост, ки кӯҳна шудааст. Таклиф мекунам: аз амалияи дар бюрои комитети районии партия тасдиқ кардани котибони ташкилотҳои партиявие, ки бо риояи талабҳои Устави КПСС ва Дастуруламали дахлдори КМ КПСС интихоб гардидаанд, даст кашида шавад. Дар хусуси роҳбарони корхонаю ташкилотҳо, раисони маошхӯри комитетҳои иттифоқи касаба низ ҳаминро гуфтан лозим. Ба фикри ман, дар бюрои комитети районии партия бояд кадрҳои роҳбарикунандае тасдиқ карда шаванд, ки дар интихоботи конкурсӣ бо бартарии на чандон зиёди овозҳо ғолиб омадаанд. Бо чунин иқдом бюро эътибору таваҷҷӯҳи худро ба онҳое, ки муқобил буданд, нишон дода, бовариашро ба роҳбари интихобгардида зоҳир менамояд. Чунин мешуморам, ки қисми асосии номенклатураро фақат барои коркунони партиявӣ, советии маъмурӣ ва инчунин барои кормандони нигаҳдории тандурустӣ, савдо, хӯроки умумӣ боқӣ мондан зарур аст. Ба фикрам, ин тағьирот барои аз бюрократизм наҷот додани аппарати партиявӣ кӯмак хоҳад кард...

Боз як фикре, ки С. М. Икромов баён намуд:

—...Дар пленумҳои мо принципи ленинии аз рӯи масъалаҳои асосию муҳимтарин ном ба ном овоз додани аъзоёни комитети районии партияро барқарор кардан зарур, то ки мавқеи ҳар аъзои органи интихобӣ пурратар маълум шавад.

То ба ҳамин қарибиҳо дар пленум баромад кардани инструктори «оддӣ», лоақал, аҷиб менамуд. Инак, чи тавре мебинед, С. М. Икромов дар ин ҷо нуқтаи назари хешро озодона баён мекунад. Зиёда аз он, ӯ номзад ба аъзогии комитети районии партия мебошад. Ин ҳам аломати дигаргуниҳои некест, ки демократиконии муносибатҳои дохилпартиявӣ ба амал меоварад. Охир инструктор индикатори ба худ хоси бозсозии

кори комитети партиявӣ мебошад. Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар бораи навшавии ҷиддии услуби кори комитети районии партия пеш аз ҳама аз рӯи қобилияти навоварона, дар рӯҳи дигаргунсозиҳои революционӣ фикру амал кардан, хусусиятҳои хоси роҳбарони сиёсиро дарк намудани ӯ, аз рӯи натиҷаи кораш ҳукм мекунанд. Ва бовар дорем, ки амалияи ба комитети партиявӣ пешбарӣ намудани инструкторони бештар ташаббускор ба афзудани обрӯю масъулияти инструкторон, пойдор гардидани робитаи онҳо бо ҳайати органи интихобӣ мусоидат хоҳад кард.

Пленум инчунин самтҳои афзалиятноки фаъолиятро оид ба аниқ кардани вазифаҳои органҳои партиявӣ ва давлатӣ, муқаррар намудани таносуби беҳтарини вазифаҳои бюро ва умуман комитети районии партия, роҳбарии партиявӣ ба иқтисодиёт, ташкили хизмати маданию маишӣ, тарбияи интернационалӣ ва ватандӯстӣ муайян намуд. Тамоюли барҳам додани парокандагии қувва ва барои ҳалли масъалаҳои асосӣ муттаҳид кардани ҷидду ҷаҳд зуҳуротест, ки онро худи моҳияти бозсозии кори партиявӣ тақозо мекунад.

* * *

Ба гуфтугузоре, ки оҳангашро пленум муқаррар намуд, на ҳама омода буданд. Баъзеҳо бо худҳисобот гапашонро гум карданд ва бо чапакзанӣ боадабона аз минбар «фароварда» шуданд (демократия на барои ҳарзагӯӣ!). Умуман ба ин тарз гузаштани пленумро, ба назари ман, барори эҷодӣ донистан мумкин аст. Ногуфта намонад, ки роли фаъолонаи мутобиқгардонии ҳайати раёсат низ назаррас буд (пленумро ҳамроҳи бюрои комитети районии партия инспектори КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Д. Ш. Шораҳматуллоев ва мудири шӯъбаи ташкилии комитети партиявии шаҳри Душанбе Б. М. Краснов бурданд).

Дар маърӯзаю баромадҳо дар баробари принципи ягонагии афзалият ва муттаҳидсозии ҷидду ҷаҳд принципҳои идомат, худфаъолӣ, ибрати шахсӣ, натиҷабахшӣ, холисии ахбор низ ҳаматарафа муайян карда шуданд. Умуман пленуми мазкур, ки баъди пленуми ташкилӣ аввалин буд, хусусияти равшани илмию амалӣ дошт. Кормандони комитети районии партия ҳангоми тайёрӣ ба пленум аз таҷрибаи комитетҳои партиявии вилояти Новосибирски РСФСР, ки ба он ҷо махсус рафта буданд, бисьёр чизҳоро омӯхтанд. Саъю кӯшиши онҳо барои бо дарки назариявии вазифаҳои навбатӣ пайвастани таҳлили кори амалӣ низ яке аз тамоюлоти асосиест дар роҳбарии партиявӣ ба бозсозӣ.

**С. СУХОЯН**

# СОВЕТ — ХЎҶАИНИ КОМИЛҲУҚУҚ

## «МИЗИ МУДАВВАР»-И РЕДАКЦИЯ

● МАФҲУМИ «СОВЕТИ АЗ ҶИҲАТИ МОДДИЮ МОЛИЯВӢ ПУРҚУВВАТ» ЧӢ МАЪНО ДОРАД?

● МУСТАҚИЛИИ СОВЕТҲОИ МАҲАЛЛИРО ЧӢ СОН МУСТАҲКАМ КАРДАН ВА ХУДИДОРАИ КОЛЛЕКТИВҲОИ МЕҲНАТИРО БО ХУДИДОРАИ МАҲАЛҲО ЧӢ ТАВР АЛОҚАМАНД БОЯД КАРД?

● ҲАЙАТИ ДЕПУТАТҲОИ СОВЕТҲОИ МАҲАЛЛӢ ЧӢ ХЕЛ БОЯД БОШАД?

● ОЁ БА ИХТИЁРИ СОВЕТҲО ДОДАНИ КОРХОНАҲОИ БАРОИ БОЗОРИ МАҲАЛЛӢ ИСТЕҲСОЛКУНАНДАИ МАҲСУЛОТ, ИНЧУНИН МУАССИСАҲОИ КОМПЛЕКСИ АГРОСАНОАТӢ, ХОҶАГИИ МАНЗИЛУ КОММУНАЛӢ ВА АДОИ ХИЗМАТИ АҲОЛӢ МАТЛУБ АСТ?

● ҚОНУН ДАР БОРАИ СОВЕТҲОИ МАҲАЛЛӢ ВА ХУДИДОРАИ МАҲАЛЛИРО ЧӢ ХЕЛ МЕФАҲМЕД?

**Ҳангоми мусоҳибаи гирди «мизи мудаввар», ки дар арафаи соли 1989 дар комиҷроияи Совети депутатҳои халқии вилояти Ленинобод баргузор гардид, ҳамин ва дигар масъалаҳои муҳим мавриди муҳокима қарор гирифтанд. Дар мусоҳиба раиси комиҷроияи Совети посёлкаи Нови райони Нов А. Абдумаҷидов, котиби комиҷроияи Совети депутатҳои халқии вилояти Ленинобод Б. Аҳмадов, раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии шаҳри Панҷакент А. Ҷабборов, мудири шўъбаи ташкилии комиҷроияи Совети депутатҳои халқии шаҳри Чкаловск А. Каратун, мудири шўъбаи тараққиёти обороти мол ва истеҳсоли молҳои истеъмоли халқии Совети депутатҳои халқии вилояти Ленинобод М. Маҳмудов, ҷонишини мудири шўъбаи ташкилии комиҷроияи Совети депутатҳои халқии вилояти Ленинобод В. Михайлевский, ҷонишини раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии вилояти Ленинобод М. Нозимова, ҷонишини раиси комиссияи планкашии вилоят И. Норчаев, котиби комиҷроияи Совети депутатҳои халқии шаҳри Хуҷанд А. Охунова, ҷонишини мудири шўъбаи ташкилии комиҷроияи Совети вилоятӣ Б. Раҳимов, котиби дуюми комитети партиявии шаҳри Исфара, депутати Совети вилоятӣ А. Рябов, директори корхонаи вилоятии оид ба таъминоти маҳсулоти нефть, депутати Совети вилоятӣ К. Юсуфов ширкат варзиданд.**

**А. Ҷабборов:**

— Совети аз ҷиҳати моддию маънавӣ пурқувват ин Совете мебошад, ки аз ҳуқуқҳои хеш пурра истифода мебарад, ҳамаи масъалаҳои марбут ба худро ҳал мекунад ва дар айни ҳол ба дахолату васояти органҳои партиявӣ ва ё хоҷагӣ (вазорату идораҳо) роҳ намедиҳад. Аммо барои он ки Советҳои маҳаллӣ мувофиқи қарори КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои минбаъда баланд бардоштани роль ва масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ барои тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС» амал кунанд, онҳо бояд соҳиби воситаҳои моддию маънавӣ бошанд. Зарур аст, ки онҳо ғайр аз мабла-

ғе, ки аз буҷети давлат мегиранд, манбаи маблағгузории хеш, маблағеро дошта бошанд, ки корхонаҳо аз фоида ё даромади худ ҷудо мекунанд (вобаста ба шакли ҳисоби хоҷагӣ) ва барои истифодаи ресурсҳои табиию меҳнатӣ ва ғайра гирифта мешавад. Алҳол ин тавр нест ва Советҳо роҳҳои дигари пайдо кардани маблағу воситаҳои моддиро ба кор мебаранд. Масалан, дар райони Панҷакент бо ташаббуси комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллӣ ҳамаи корхонаҳо маблағи дар давоми сол истифода накардаашонро барои ҳалли масъалаҳои иҷтимоии район равона мекунанд. Соли 1987 ин маблағ қариб 800 ҳазор сӯм ва соли гузашта тақрибан як миллион сӯмро ташкил дод ва барои сохтмони толори кинову концерт, хонаи ақди никоҳ, таҷҳизонидани якчанд қаҳвахона истифода шуд. Дар қишлоқҷой поликлиникае бунъёд гардид, ки рӯзе сад беморро қабул карда метавонад. Агар ба ин маблағе зам шавад, ки корхонаҳо аз фоидаи худ ҷудо мекунанд, он гоҳ Советҳо хӯҷаини комилҳуқуқи ҳудуди худ гардида, инони ҳалли ҳамаи масъалаҳои иҷтимоиро ба дасти худ мегирифтанд.

**К. Юсуфов:**

— Вале корхонаҳои саноатӣ асосан дар деҳот воқеъ гардидаанду муассисаҳои таъиноти иҷтимоӣ дар шаҳри Панҷакент, ки деҳотиён амалан аз онҳо баҳравар намешаванд. Ҳол он, ки вазифаи Советҳо аз он иборат аст, ки мардум самараи меҳнаташро дар территорияи хеш эҳсос намояд.

**М. Нозимова:**

— Расман Совет дар ҳудуди худ хӯҷаини комилҳуқуқ ҳисоб мешавад. Дар айни замон, масалан, заминро барои сохтмон мисли пештара правленияи колхоз ҷудо мекунаду сипас қарори онро фақат аз рӯи расмият комитети иҷроия тасдиқ менамояд. Маблағи ҷудокардашуда ба таври мутамарказ ба буҷети шаҳр ё район дохил мешавад. Лозим аст, ки он бевосита ба ихтиёри Совети посёлка ё қишлоқ дода шавад. Фақат дар ҳамин сурат онҳо мустақилият пайдо карда, ваколатҳояшонро пурратар кор фармуда метавонанд.

**А. Қаратун:**

— Ба чунин ходисаҳо низ бояд хотима дод, ки баъзан раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқӣ барои ҳалли масъалаҳои иҷтимоию иқтисодӣ маҷбур мешавад ба назди директори корхонаи калон ё раиси колхози сердаромади дар ҳудуди район воқеъгардида раваду кӯмаки моддӣ илтиҷо намояд. Ҳалли масъалаи расондан ё нарасондани ин кӯмак бошад, ба илтифот ва, метавон гуфт, ба камолоти сиёсии роҳбарон вобаста аст. Ба фикрам, доир ба андозҳо бояд қонуни ягона бошад. Он гоҳ Совет на илтиҷокунанда, балки ихтиёрдори маблағ мегардад.

Ҳозир корхонаҳои мо ба ҳисоби хоҷагӣ гузашта истодаанд. Аз ҳар сӯми даромад 74 тинаш ба буҷети давлат ва республикаҳо дохил шуда, 12 тинаш барои таҷҳизоти техникии корхонаҳо, 4,5 тинаш барои сохтмони манзил ва дигар иморатҳои муассисаҳои маданию маишӣ, 9 тинаш барои ҳавасмандгардонии моддии меҳнаткашон сарф мешавад. Органҳои маҳаллии ҳокимият дар ихтиёрашон ягон тин ҳам надоранд. Ҳол он ки барои сохтмони манзил, боғчаи бачагон ва ғайра аз ҳар сӯми даромадаш ҳамагӣ 4,5 тинашро истифода бурдани корхонаи хурд тамоман нокифоя аст.

**И. Норчаев:**

— Гуфтугӯро дар ин мавзӯъ идома дода, ман ба масъалаҳои адои хизмати маишии аҳолӣ ва истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ дахл мекунам. Совет бояд ин процессҳоро танзим намояд. Вай бояд фишанги иқтисодие дошта бошад, ки тавассути он корхонаҳо ба аҳолӣ ягон навъи хизматро бирасонанд. Илова ба ин, сарфи назар аз тобеияти идоравӣ, корхона, роҳбарияти он ва Совети коллективи меҳнатӣ бояд донанд, ки масъалаи, фарз кардем, тараққӣ додани истеҳсолотро низ Совети маҳаллӣ ҳал мекунад.

**М. Нозимова:**

— Бисьёр вакт Совет аз қарори аллакай қабулгардида огоҳ мешаваду бас. Чунин ҳодисаҳо дар сурате рух медиҳанд, ки корхона ин ё он масъаларо тавассути вазорат ҳал мекунаду вазорат тавассути Совети Вазирони республика, вай бошад, тавассути органҳои иттифоқӣ ҳал мекунад. Совети маҳаллӣ дар канор мемонад. Ҳамин гуна ҳодисаҳо баъзан дар органҳои партиявӣ ҳам рӯй медиҳанд.

**А. Рябов:**

— Совет бояд барои мустақилона сарф кардани маблағҳое, ки дар ихтиёраш мебошанд, ҳуқуқи комил дошта бошад. Қабл аз ҳама дар ихтиёри органҳои маҳаллии ҳокимият бояд инфраструктураи иҷтимоӣ, ҳифзи муҳити зист бошанд. Мардум ҳар қадар беҳтар кор кунад, зиндагиаш ҳамон қадар бояд гуворотар бошад. Масъалаи истифодаи обро мегирем. Обе ки ба обанбори Исфара ҷорӣ мешавад, ба сабаби дар вақташ кофта нашудани чоҳҳои обтозакунак бадсифат аст. Ҳозир бароиислоҳи вазъият чорае андешидан басо душвор мебошад, чунки на маблағ ҳасту на ягон воситаи дигари ҳалли ин масъала.

**М. Маҳмудов:**

— Дар вилоят бисьёр корхонаҳо ба ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаштаанд. Ва ҳеҷ кас барои ба нафъи территория ҷудо кардани маблағ монеъгӣ намекунад. Дар доираи шаҳру районҳо ин иқдом ҳанӯз барор нагирифтааст, дар миқьёси вилоят бошад, вай комилан воқеист. Ба фикрам, кори ба ихтиёри органҳои советӣ додани корхонаҳои истеҳсолкунандаи молҳои истеъмоли халқ ва объектҳои комплекси агросаноатиро идома додан лозим аст. Масалан, дар Ленинобод фабрикаи на чандон калони мебельбарорие ҳаст, ки он дар системаи сезинаи тобеият: «Тоҷикмебель» — «Востокмебель» — Вазорати саноати ҷангал ва чӯбкоркунии СССР звенои поёнӣ мебошад. Корхона хурд бошад ҳам, онро органҳои зиёде идора мекунанд, ки барои нигоҳ дошта шуданашон фабрика аз даромади худ маблағ ҷудо мекунад.

Ё худ фабрикаи хонакориро мегирем, ки ба Вазорати саноати маҳаллии республика тобеъ аст (зимнан, вилояти мо нисфи маҳсулоти корхонаҳои ин вазоратро мебарорад). Фабрика бо ашьёи хоми маҳаллӣ кор карда, ресурсҳои меҳнатии вилоятро истифода мебарад. Вай амалан соҳиби фондҳои асосӣ набошад ҳам, қариб дар ҳамаи районҳои вилоят 12 ҷузъ дорад. Ҳоло фабрика ба ихтиёри Совети вилоятӣ дода шудааст ва барои он аз фоидааш маблағ ҷудо мекунаду комиҷроияи вилоятӣ масъалаҳои таъминот, фурӯши маҳсулот ва иҷтимоиро ҳал намуда, кори муттасили тамоми ҷузъҳои онро таъмин хоҳад кард.

**М. Нозимова:**

— Мустақилияти минтақа ба андозаи калон ба имконоти он барои худтаъминкунӣ, алалхусус аз ҷиҳати хӯрокворӣ, вобаста аст. Вилоят ҳар сол ба тариқи дотация 15 ҳазор тонна гӯшт ва 65 ҳазор тонна маҳсулоти шир мегирад. Дар солҳои наздик вай худро бо ин навъҳои маҳсулот таъмин карда наметавонад. Вале, агар дар ҳар район соҳаҳои бештар пешомаднокро тараққӣ диҳем, масъалаи озуқавориро зудтар ҳал хоҳем кард. Ҳозир дар сектори ҷамъиятӣ ба ҳар сари аҳолӣ 10 килограмм гӯшт истеҳсол карда мешавад. Бинобар ин миқдори ҳақиқии истеъмоли онро фақат бо назардошти маҳсулоти хоҷагиҳои шахсӣ муайян кардан мумкин аст.

**М. Маҳмудов:**

— Бо вуҷуди ин, чуноне ки масъалаи якказироат ҳал нашудааст, нарасидани гӯшт ҳам ҳис карда мешавад. Дар баробари ба худмаблағтаъминкунӣ гузаштани хоҷагии маҳаллӣ масъалаи якказироатро низ ҳал бояд кард. Пахта аз рӯи супориши давлат фурӯхта мешавад. Аммо агар бевосита ба истеъмолкунандагони нахи пахта шартномаҳо баста шаванд, ё ин ки ҳаҷми коркарди ашьёи хомро дар вилоят зиёд кунем, онгоҳ бисьёр масъалаҳо аз байн бардошта мешаванд.

**А. Ҷабборов:**

— Мо аз паси фоида шуда, баъзан ғамхориро дар ҳаққи меҳнаткашон фаромӯш мекунем. Масалан, дар райони Панҷакент парвариши тамокуро алҳол кам накардаем. Даромаднокии он 40 фоиз, вале, масалан, картошка ҳамагӣ 10 фоиз аст. Ҳол он ки дар бозор мо ҳар килограмми онро як сӯм мехарем. Бинобар ин интихоб бояд кард: ё сиҳатии аҳолӣ ва ё фоида. Соли гузашта мо майдони кишти тамокуро 250 гектар кам кардем. Вале ин кори басо душвор буд. Ғайр аз он психологияи мардумро низ тағьир додан лозим аст. Ба мо кӯмаки олимон зарур аст, то ки талафи фоида дар сурати ба ҷои тамоку кишт кардани картошка ва зироати дигари хӯрокворӣ ҳатталимкон кам шавад.

**А. Рябов:**

— Ин ҷо ба тағьироти системаи нархгузорӣ умед бастан мумкин аст. Вале агар Советҳо бо масъалаҳои тараққӣ додани саноати сабук, маҳаллӣ, коркарди ашьёи хом ва косибию ҳунармандӣ ҷиддӣ машғул нашаванд, душвориҳо зиёд хоҳанд шуд. Ин пеш аз ҳама ба масъалаи шуғли аҳолӣ дахл дорад.

**М. Нозимова:**

— Дар районҳои Ғончию Айнӣ ва ғайра ресурсҳои барзиёди меҳнатӣ ҳастанд. Бинобар ин ба интихоби шакли ташкили истеҳсолот хеле бодиққату мулоҳизакорона муносибат кардан зарур аст.

**М. Маҳмудов:**

— Оре, ҳозир ҳалли масъалаи шуғли аҳолӣ басо муҳим аст, чунки бидуни ин мо программаҳои сохтмони манзил, объектҳои иҷтимоӣ ва маданию маишӣ ва истеҳсоли молҳои истеъмоли халқро иҷро карда наметавонем. Дар ин бобат баъзе корҳо ба ҷо оварда мешаванд. Дар вилоят шаш корхонаи саноати сабук кор мекунад. Ҳоло дар Ӯротеппа фабрикаи ҷӯроббофиро барои истифода супурда истодаем ва умед дорем, ки ҷӯробҳои бачагона ҳам фаровон мешаванд. То охири панҷсола боз шаш фабрика ба кор андохта хоҳад шуд. Берун аз план се фабрика сохта мешавад. Яке аз онҳо фабрикаи пойафзоли Панҷакент мебошад, ки бо техника ва технологияи муосир таъмин мегардад.

Роҳи дигари муҳайё кардани ҷойҳои нави кор ва афзун гардондани истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ низ мавҷуд аст. Ин дар территорияи вилоят барпо намудани филиалҳои корхонаҳои саноати сабуки республикаҳои иттифоқӣ мебошад, ки дар онҳо қувваи коргарӣ намерасад. Ин гуна мисол ҳаст. Фабрикаи Купави бо фабрикаи рӯймоли пашмини Ленинобод ҳамкорӣ дорад. Қоргарони мо дар он ҷо соҳиби ихтисос мешаванд, ҳамкасбонамон бошанд, ҳангоми таълими онҳо ҷойҳои холии корро пурра мекунанд. Шояд, мо бо дигар корхонаҳои манфиатдори РСФСР низ ҳамин гуна робита муқаррар намоем? Эҳтимол, Советҳои маҳаллӣ бо ин кор машғул шуданашон даркор бошад.

**В. Михайлевский:**

— Чунин ҳақиқатро такрор карданӣ нестам, ки қудрати Советҳо ба депутатҳои онҳо вобаста аст. Ба Советҳо бояд одамони ташаббускору муборизони бозсозӣ, онҳое интихоб гарданд, ки беҳбуди зиндагии интихобкунандагонашро на дар сухан, балки дар амал муяссар мешаванд. Вале мехоҳам чунин вазъиятро мулоҳиза намоед. Қорхона ба ҳисоби хоҷагӣ гузашт. Қоргари баландихтисоси бригадаи ҳисоби хоҷагӣ депутати Совети районӣ интихоб гардид. Совет ӯро ба муддати муайян барои иҷрои вазифаҳои депутатиаш аз ҳисоби бюҷети давлатӣ ё пули Совет аз кори асосиаш озод мекунад. Бригада ба ин чӣ мегӯяд? Таъкид мекунам: бригадаи ҳисоби хоҷагӣ! Ин ба бригада маъқул намешавад.

**К. Юсуфов:**

— Магар чунин шуданаш мумкин нест, ки дар коллективи меҳнатӣ мулоҳиза намоянд: ба депутатӣ одами ҳақиқатан сазовор ё касеро пеш-

барӣ кардан лозим аст, ки дар корхона набудани ӯ ба кори коллектив таъсире набахшад (дар омади гап, ин қабил одамон бисьёранд).

Ҳозир аз 300 нафар депутатҳои Совети вилоятӣ 60 фоизашон коргарону колхозчиён, 40 фоизашон занон, аксаран модарони серфарзанд мебошанд. Тақрибан нисфи онҳо одамонеанд, ки дар сессияҳо иштирок мекунанду бас. Одатан, онҳо дар саҳро ё ферма кор мекунанд. Пас ба корҳои депутатӣ кай машғул шаванд? Баъд аз кор ё рӯзи истироҳат? Охир он вақт ҳамаи идораву муассисаҳо маҳкам-ку.

**А. Каратун:**

— Депутатҳое, ки масалан, раиси комиҷроияи Совет интихоб гардидаанд, вазифаҳояшонро дар тӯли 5 — 10 сол ба ҷо меоранд. Дар ин муддат онҳо ихтисосашонро гум карда, ба корхона ва коллективе, ки онҳоро пешбарӣ кардааст, одами нодаркор шуда мемонанд. Хавфи он ҳаст, ки раиси комиҷроия бо мақсади эҳтиёт кардани ҳусни таваҷҷӯҳи роҳбарони собиқ корхонаи худ ба ҳар кори онҳо розӣ мешавад.

**А. Абдумаҷидов:**

— Раиси комиҷроия вазифаю масъулият ва дар айни ҳол ҳуқуқҳои зиёде дорад. Вале оё шумо шунидаед, ки Совет директори корхонаро, масалан, барои вайрон кардани экологияи ноҳия ҷазо додааст? «Ленинободсельмаш» солҳои сол боз обу ҳаворо ифлос мекунад, аз дасти Совет чӣ меояд?

**К. Юсуфов:**

— Комиссияи маъмурии комиҷроия метавонад барои аз роҳбари корхона барои вайрон кардани ин ё он қоидаву қонун даҳ сӯм ҷарима ситонад, ҳол он ки ӯ ба табиат миллион сӯмина зарар расондааст.

**А. Каратун:**

— Ман нашунидаам, ки раиси правленияи колхоз барои раиси комиҷроияи Совети қишлоқ ё ин ки директори корхона барои раиси комиҷроияи Совети посёлкавӣ шудан изҳори хоҳиш карда бошад.

**А. Абдумаҷидов:**

— Якум ин ки музди кори раиси комиҷроияи чунин Совет ду-се баробар камтар асту имкониятҳояш барои амалӣ гардондани идеяҳояш хеле маҳдуданд. Алалхусус, вақте ки сухан дар бораи роҳбари хоҷагии сердаромад ё корхонаи калон равад. Совет маблағи худро гирифта, бояд ҳуқуқ дошта бошад, ки андозаи музди меҳнати кормандонашро дар асоси нормативҳои мавҷуда худаш муқаррар карда тавонад.

**А. Рябов:**

— Масъалаҳоеро, ки мо муҳокима карда истодаем, худи ҳаёт ба миён овардааст. Дар оянда муносибатҳои байни Советҳо ва роҳбарони корхонаҳо бояд ба асоси ҳуқуқӣ қарор гиранд, дар акси ҳол, ягон идеяи давлати ҳуқуқӣ дар амал татбиқ намешавад. Ба Совет ҳокимияти ҷазодиҳанда даркор нест. Фишангҳои иқтисодии идоракунӣ лозиманд. Демократикунонии ҷамъият бисьёр чизро тағьир медиҳад. Интихоб шудани роҳбар ӯро дар назди коллективи меҳнатӣ шахси ҳақиқатан ҳисоботдиҳанда гардонд. Совети маҳаллӣ дар мавриди қарорҳояшро иҷро накардани роҳбар, чунончи, оиди тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ ё ҳифзи муҳити атроф, метавонад ба совети коллективи меҳнатӣ дар бораи интихоб кардани роҳбари нав таклиф гузорад.

**Б. Аҳмадов:**

— Умуман, Советҳои маҳаллӣ дар кори худ бояд бештар ба советҳои коллективҳои меҳнатӣ такья намоянд. Ба коллективҳои меҳнатӣ ҳуқуқҳои басо калон дода шудаанд. Чунончи, интихоби роҳбаронро гирем. Бисьёр вақт мо шоҳиди он мешавем, ки ба вазифаҳои роҳбарӣ на шахсони тавсиякардаи органҳои партиявию советӣ, балки одамони пешбарикардаи худи коллективҳои меҳнатӣ интихоб мешаванд. Ҳангоми интихоботи Советҳои маҳаллӣ ҳам мо бояд бештар ба коллективҳои меҳнатӣ такья кунем. На фақат дар вақти пешбарӣ шудани номзадҳо ба депутатӣ, балки ҳангоми ташаккули органҳои кории Советҳо низ

фикру мулоҳизаи онҳоро ба эътибор гирем. Қобилияту сифатҳои маънавӣ, савияи камолоти сиёсии интихобшавандагонро ба ҷуз ҳамкорони онҳо кӣ беҳтар медонад?

**М. Маҳмудов:**

— Обрӯю эътибори Советҳоро фақат бо роҳи ба онҳо интихоб намудани одамони ҳақиқатан сазовор баланд бардоштан мумкин аст. Ба кори онҳо кӯмак расондан вазифаи органҳои партиявӣ аст. Дар айни ҳол онҳоро иваз накарда ё фишор наоварда, балки бо усулҳои сиёсӣ роҳбарӣ кардан лозим.

**Қ. Юсуфов:**

— Обрӯю нуфузи Совет аз бисьёр ҷиҳат ба кори комиссияҳои доимии он вобаста аст. Алҳол онҳо самаранок кор намекунанд. Ман ҷонишини раиси комиссияи оид ба нақлиёт ва алоқа мебошам. Мо дар маҷлисҳои худ борҳо масъалаи кори ин соҳаҳои муҳимро мавриди муҳокима қарор додем: ҳисоботи роҳбарони муассисаҳои нақлиёти автомобилии Ленинобод ва районии Пролетар, сардори управленияи вилоятии алоқаро шунавидем. Сипас онҳо ба маҷлиси комиҷроияи вилоят даъват карда шуданд. Вале чӣ тағьир ёфт? Тафтишот гузаронда, қарори навбатӣ қабул кардем, аммо камбудиҳо ҳамоно ҷой доранд. Акнун дар бораи корҳои ба ҷо овардаам дар назди интихобкунандагонам чӣ тавр ҳисобот медиҳам? Чун депутат ваколатҳои зиёд дорам, вале ҷидду ҷаҳдам натиҷае намебахшад. Аҳволи комиссияҳои дигари доимӣ низ ҳамин гуна аст, чунки онҳо алҳол ҳуқуқи тавсия карданро доранду бас.

**А. Каратун:**

— Аз ин бармеояд: қонуне зарур аст, ки мувофиқи он қарорҳои комиссияҳои доимӣ бояд ҳатман ва дар вақташ иҷро карда шаванд, дар сурати иҷро нагардиданашон бояд нисбати гунаҳгорон дидани чораҳои иқтисодӣ пешбинӣ шаванд. Ин, албатта, усулҳои тарбияи вазифашиносӣ ва интизомро, ки комитетҳои партиявӣ ба кор мебаранд, истисно намекунад.

**Қ. Юсуфов:**

— Ба гуфтаҳои боло илова кардан мехостам, ки вақте комиҷроия роҳбарро ба амалиёти ғайриқонунӣ водор мекунад, ин амр обрӯи Советро фузун намегардонад. Як мисол меорам. Охири соли гузашта ба наздам директори муассисаи маҳсулоти нефть омада, талаб кард, ки илова ба лимит сӯзишворӣ диҳам. Ӯ таҳдид кард, ки агар надиҳам, ба трест, комиҷроия, комитети шаҳрӣ ё вилоятии партия муроҷиат мекунад ва онҳо кӯмак мерасонанд. Органҳои партиявию советӣ ба ман фишор оварда, ба вайрон кардани қонун маҷбур мекунанд. Ҳол он ки ба директор гуфтан мумкин буд: модоме ки лимити сӯзишвориро дуруст истифода карда натавонистию нақлиёт аз кор бозистод, комиҷроия ҷарима мегирад. Он гоҳ ӯ масъалаи тағьир додани лимити фондро дар вақташ ба миён мегузорад ё ин ки роҳи сарфаро пеш мегирад, ки ин барои ҷамъият муфидтар аст.

**В. Михайлевский:**

— Ин корро дар асоси иқтисодӣ ташкил кардан мумкин аст. Комиҷроия бо муассисаи нақлиёт шартнома мебандад, ки мувофиқи он кормандони нақлиёт ӯҳдадор мешаванд дар сурати таъминоти моддию техникӣ кори мураттаби нақлиётро таъмин менамоянд. Ҳамин ки график вайрон шуд, фишангҳои иқтисодӣ ба кор медароянд. Фақат дар ҳамин сурат ҷои усулҳои маъмурию фишороварии идоракуниро усулҳои иқтисодӣ гирифта метавонанд.

**А. Ҷабборов:**

— Барои мустаҳкам намудани обрӯю мустақилияти Советҳо тарзи кори онҳоро куллан тағьир дода, шаклу усулҳои нави онро дарьёфт кардан зарур аст. Солҳои охир дар фаъолияти Совети депутатҳои халқии шаҳри Панҷакент дигаргунии назаррасе ба амал омадааст. Чунон-

чи, бе маърӯза гузарондани сессияҳо як амри муқаррарӣ гардидааст. Ду ҳафта қабл аз сессия маърӯза дар газетаи «Зарафшон» чоп мешавад, ки бо он на фақат депутатҳо, балки тамоми аҳолӣ шинос шуда, мубодилаи афкор барпо мегардад, депутатҳо аз рӯи масъалаҳои муҳимтарине, ки мавриди муҳокима қарор мегиранд, бо коллективҳои меҳнатӣ маслиҳат мекунанд.

**М. Нозимова:**

— Сессияҳои бемаърӯза дар комиҷроияи Совети вилоятӣ ҳам ҷорӣ шуда истодаанд. Ғайр аз он, мо тарзҳои мухталифи фаъолгардонии иштирокчиёни муҳокимаро истифода мебарем. Масалан, дар арафаи яке аз сессияҳо видеофильми махсусе ба навор гирифта шуда буд. Дар экран ба навбат маҳалҳои аҳолинишини ободу зебо ва аз ҷиҳати иҷтимоӣ қафомонда нишон дода шуданд. Таклифҳое, ки депутатҳо баъди тамошои фильмҳои ҳуҷҷатӣ баён карданд, басо мушаххас буданд. Муҳимаш он, ки ин таклифҳо амалӣ гардонда мешаванд. '

**А. Ҷабборов:**

— Умуман дар кори Советҳои маҳаллӣ тадбирҳои расмӣ камтар гардида, бештар шаклҳои мухталифи мулоқот бо аҳолӣ: сессияҳои сайёр, шабҳои саволу ҷавоб, ҳисоботи депутатҳо, қабули интихобкунандагон дар ҷои кор ва истиқомат истифода бурда мешаванд. Вале ба мардум ҷамъомадҳои деҳотиён писанд омаданд. Соли 1987 аз як қишлоқи калон номае омад, ки дар он сокинон намояндагони Ҳокимияти Советиро барои муҳокимаи масъалаҳои иҷтимоӣ даъват мекарданд. Ба қишлоқ мактаб, клуб, беморхона зарур буд. Мо ба сокинони қишлоқ таклиф намудем, ки лоақал барои сохтмони беморхона аз пасандози худ маблағ ҷудо кунанд. Муаллими мактаби қишлоқ изҳор кард, ки барои ин мақсад ду ҳазор сӯм медиҳад, дигаре 500 сӯм овард. Дар тӯли ду сол сокинони қишлоқ 300 ҳазор сӯм ҷамъ карданд. Мо ба онҳо кӯмак расондем, ки бо ташкилоти бинокории пудратӣ шартнома банданд. Ҳозир беморхона ба кор даромадааст. Бо қарори ҷамъомадҳои деҳотиён бо усули ҳашар дар вилоят ба маблағи 7 миллион сӯм объектҳои маишию маданӣ, аз он ҷумла 1056 хонаи истиқоматӣ сохта шуданд. Ин ташаббусро сокинони дигар қишлоқҳо дастгирӣ намуданд

Иштирокчиёни мусоҳиба аз хусуси беҳбуди кори депутатҳо ва баланд бардоштани обрӯю эътибори Советҳо андеша ронда, масъалаҳои зиёдеро ба миён гузоштанд, ҳарчанд ки роҳҳои ҳалли онҳоро муайян накарданд. Вале худи ҳамин аз манфиатдорию кушодагӯии онҳо шаҳодат медиҳад. Онҳо намехоҳанд минбаъд фақат мушоҳидачӣ бошанд, ба онҳо дигар ҳокимияти зоҳирӣ лозим нест. Ба онҳо ҳокимияти воқеӣ ва масъулияти бузурги он зарур аст. Советҳои маҳаллӣ таҷрибаи калони мусбат андӯхтаанд ва дар айни замон ба саҳву хатоҳои ҷиддӣ роҳ додаанд. Ҳоло онҳо фаъолияти худро таҳлил намуда, барои рафъи ҳамаи он чи, ки барои дар ҳудуди худ хӯҷаини комилҳуқуқ шудан халал мерасонад, чораҷӯӣ менамоянд. Депутатҳо мақому мароми хешро дар хаёти ҷамъиятӣ амиқтар дарк карда истодаанд. Ба ин Қонун дар бораи худидораи маҳаллӣ ва хоҷагии маҳаллӣ, ки тайёр карда мешавад, мусоидат хоҳад кард.

Тамоми ҳокимият дар маҳалҳо бояд ба Советҳо тааллуқ дошта бошад. Аммо ба ин ҳокимият онҳо танҳо дар сурати мустаҳкам кардани робита бо оммаҳои халқ, ба кор андохтани захираҳои тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ, ҳалли бомуваффақияти масъалаҳои дорои аҳамияти маҳаллӣ соҳиб шуда метавонанд.

**Таҳиякунандаи маводҳои «Мизи мудаввар»**
**Н. АЗИМОВА**

# БА МО ЧӢ ГУНА БОЗСОЗӢ ДАРКОР

**Бидуни ислоҳоти тамоми системаи сиёсӣ, ки мақсад аз он дар мамлакат муқаррар намудани ҳокимияти ҳақиқии халқӣ мебошад, ба принципҳои ленинии сохтмони ҷамъияти нав баргаштан маҳол аст. Ба ин муносибат роли Советҳои депутатҳои халқӣ — органҳои ваколатдори ҳокимияти давлатӣ ва идоракунӣ, ки бояд ҳамаи масъалаҳои муҳимми амалӣ гардондани бозсозиро ҳал намоянд, беандоза меафзояд. Советҳо бошанд, пеш аз ҳама аз депутатҳо, намояндагони халқ ташаккул меёбанд.**

**Интихоботи депутатҳои халқии СССР, ки моҳи марти соли ҷорӣ баргузор гардид, нишон дод, ки авҷи ташаббуси халқ, фаъолии ҷамъиятӣ аз байни мардум муборизони ҳақиқии бозсозӣ, одамони ба кор содиқу дилсӯз, қобилу болаёқат, онҳоеро ба майдон баровард, ки мекӯшанд ба кори навсозии ҷамъият саҳми босазо гузоранд. Ҳанӯз дар ҷараёни бозсозӣ намояндагони халқии звеноҳои боқимондаи Советҳо мандати депутатӣ гирифтанд, ки ин ғайрату кордонӣ ва саъю кӯшиши онҳоро барои ба миён гузоштану ҳал кардани масъалаҳои муҳимми тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат, республика ва ноҳияҳои ҷудогонаи он, шаҳру деҳот, коллективи меҳнатии худ фузун гардонда, дараҷаи иштирокашонро дар ҳаёти сиёсӣ баланд бардошт.**

**Ҳозир сухану фикри депутат махсусан муҳим аст. Депутат ин ё он проблемаро бардошта, масъалаи ҳалталабро ба миён гузошта, барҳақ ин корро аз номи халқ мекунад. Аминем, ки дар саҳифаҳои журналамон ҷорӣ кардани рубрикаи нави «Минбари депутат», умуман афзудани таваҷҷӯҳ ба мавзӯъҳои сохтмони советӣ, проблемаҳои кори Советҳои ҳамаи зинаҳо, муносибати мутақобилаи онҳо бо органҳои партиявӣ ба пурзӯр гардидани роли депутатҳо дар ҳалли масъалаҳои муҳимми сиёсӣ ва иҷтимоию иқтисодӣ, ба минбаъда вусъат ёфтани ошкорбаёнӣ дар кори органҳои советӣ мусоидат мекунад ва, дар ниҳояти кор, ба тезонидани суръати бозсозии онҳо кӯмак мерасонад.**

**Намояндагони халқ — аз депутатҳои Советҳои қишлоқ то депутатҳои халқии СССР, коркунони органҳои советӣ, ҳамаи онҳоеро, ки дар бораи ҳалли проблемаҳои муҳимтарини ҳаёти ҷамъиятамон сухани гуфтанӣ ва таклифҳо доранд, онҳоеро, ки аз таҷрибаи онди бозсозии кори органҳои советӣ нақл карда метавонанд, ба ҳамкорӣ бо журналамон даъват мекунем. Имрӯз коргар, депутат А. ТИТОВ дар саҳифаҳои журнал оид ба як қатор масъалаҳои муҳимми кори советӣ мубодилаи афкор мекунад.**

БА ФИКРАМ, мақсади ислоҳоти ҳозираи системаи сиёсӣ ба идоракунии давлат ҷалб намудани оммаҳои васеътарини халқ мебошад, ки он бояд на роҳбарии расмӣ, чунон ки то ба ҳамин қарибиҳо буд, балки роҳбарии ҳақиқатан комилҳуқуқона ба ҳаёти иқтисоӣ, иҷтимоӣ ва сиёсии ҷамъият бошад. Ба ин фақат ҳамон вақт ноил шудан мумкин аст, ки Советҳо дар байни ҳамаи таъсисоти сиёсӣ ба пояе, ки Ленини кабир ҳанӯз дар ибтидои революцияи социалистӣ муайян карда буд, баланд бардошта шаванд.

Вақтҳои охир, хусусан баъди Конференцияи XIX умумиттифоқии партиявӣ, кори Советҳо ба таври назаррас вусъат ёфт. Ба ин тағйироту иловаҳои ба Конституцияи СССР дохилкардашуда, инчунин ҳуҷҷатҳои қонунгузории қабулгардида ба андозаи калон мусоидат карданд. Моҳи гузашта интихоботи депутатҳои халқии СССР ба дараҷаи сифатан нав, хеле демократона, бо назардошти плюрализми афкор, дар вазъияти ош-

корбаёнй баргузор гардид. Ҳуқуқи дар органи олии ҳокимияти давлатй намояндаи халқ гардидан ба фарзандони беҳтарини он дода шуд.

Дар фаъолияти Совети депутатҳои халқии шаҳри Душанбе низ муносибатҳои нав торафт бештар зоҳир гардида истодаанд. Масалан, ман ба сессияҳои он бо рӯҳияи тамоман дигар меравам. Дар онҳо расмиятчигии пештара вуҷуд надорад, пешакй ҳал шудани масъалаҳои ба муҳокимаи сессияҳо пешниҳодшаванда эҳсос намегардад. Ба тайёр кардани ҳуҷҷатҳои сессия ва маҷлисҳои комиҷроияи шаҳр фаъолони депутатҳо, аъзоёни комиссияҳои доимии Совет бештар ҷалб карда мешаванд. Яъне, дар Совети мо, аз ҷумла дар ин участкаи кори он, бозсозй эҳсос мегардад. Ва ин ба кас боварй ва умед мебахшад, ҳарчанд ки шахсан ман аз кори депутатиам қонеъ нестам.

Ман тобистони соли 1987 мандати депутатиро гирифта, мефаҳмидам, ки вай на танҳо касро дар байни ҳамкорону атрофиён соҳиби иззату эҳтиром мекунад, балки, пеш аз ҳама, ба зиммааш вазифаҳои калон вогузор менамояд. Охир мардум намояндагонашро ба органи олии ҳокимияти давлатй дар ноҳияи худ пешбарй карда, орзую умедашро ба тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии посёлка ва шаҳр, баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволй, ва, ниҳоят, ҳаёти хушу хуррамона бо онҳо марбут месозад.

Бояд гуфт, ки участкаи интихоботии ман бағоят мураккаб аст. Вай ба қисми доманакӯҳи Душанбе дохил буда, асосан аз кӯчаҳои хурду каҷу килеб ва ҳавлиҳои хусусй иборат аст, ки аҳолии асосиашон ветеранҳо мебошанд. Филфавр доираи масъалаҳое муайян гардиданд, ки интихобкунандагон бо онҳо ба назди ман омаданд. Инҳо таъмини оби нӯшокй ва чароғи электр, ободонии кӯчаҳо, таъмири хонаҳо ва бисёр дигар масъалаҳое мебошанд, ки дар натиҷаи фориғболй ва базаи сусти моддии умури манзилию коммуналии шаҳру район ба миён омадаанд. Ҳангоми давр зада баромадани кӯчаҳо ва микрорайонҳои участка, вохӯриҳо бо аҳолй низ интихобкунандагон ҳамин проблемаҳоро ба миён гузоштанд.

Наказн интихобкунанда барои депутат қонун аст. Мекӯшам ҳар як илтимос, муроҷиати хаттй ё шифоҳиро аз доираи диққат берун нагузорам. Вале бисёр вақт кӯмаки ман натиҷаи дилхоҳ намебахшад. Масалан, интихобкунанда борҳо ба қабули шахсони барои ободонии шаҳр масъул рафта, аз онҳо кӯмаке намебинад ва ноумед гашта ба депутат муроҷиат мекунад. Инак акнун бояд ман ба ҳамон қабулгоҳҳо рафта, ба худи ҳамон шахсони масъул занг занам. Яъне ҳамааш аз нав такрор меёбад, вале акнун аз мавқеи «депутатй». Рӯирост мегӯям, барои он ки ягон фарди курсинишин ва ҳатто бюрократи вопасинро маҷбур созем, ки ба доди интихобкунандагон расад, обрӯю нуфузи депутатиро истифода бурдан лозим меояд. Ман ғайри ин фишанги дигаре надорам.

Ман як коргари оддй мебошам, аз ин рӯ, дар ихтиёрам на базаи муқтадири моддй дораму на техника, чунон ки онҳоро депутатҳои роҳбар доранду бисёр вақт иҷрои баъзе дархостҳоро аз ҳисоби ресурсҳои корхонаи худ ташкил менамоянд, ҳарчанд ки ҳозир, ҳангоми гузаштан ба худмаблағтаъминкунй ва худхароҷотбарорй ин корро кардан душвортар аст. Аксарияти депутатҳо дар ҳамин аҳволанд. Мо танҳо ба он муваффақ мешавем, ки аз наказҳои интихобкунандагон оиди сохтмону ободонй ва таъмир якто-нимтоашонро ба плани давлатй дохил намоем. Иҷрои наказҳои боқимонда, чун қоида, комилан ба виҷдону таваҷҷӯҳи коркунони умури истифодаи манзил ва коммуналй нисбати мо, ба дараҷаи интизом ва масъулияти роҳбарони онҳо, мавҷуд будани ресурсҳои моддй вобаста аст.

Бояд гуфт, ки барои иҷрои наказҳо кӯмак расонданро амалан касе рад намекунад, вале ҳар бор шахсони масъул мегӯянд, ки ёрй додан мехостанду вале маблағ, масолеҳу механизми даркорй, қувваи коргарй намерасад, омода сохтани ҳуҷҷатҳои лоиҳавию сметавй низ душвор аст.

Баъзан ҳалли ҳатто чунин масъалаи оддӣ, амсоли ба ҳавлии инвалиди ҷанг гузаронидани қубури дахметраи водопровод хеле кашол меёбад.

Вале одамон аз мо маҳз ҳозир натиҷаҳои амалиро интизоранд. Ҳоло ба ваъдаи хушку холӣ ҳеҷ кас бовар намекунад. Ва аз хусуси ҳалли масъалае борҳо дари роҳбарони мухталифро кӯфтан лозим. меояд. Наказҳои иҷрояшон осонтар дар ниҳояти кор ба ҷо оварда мешаванд. Аммо агар онҳо ба ҷудо кардани маблағи муайян ва масолеҳ марбут бошанд, иҷрои онҳо ё аз як сол ба соли дигар гузаронда мешавад ё худ иҷрояшон оғоз ёбад ҳам, анҷомашон беохир тӯл мекашад.

Ба оғози кори ободонии яке аз тангкӯчаҳои Тельман, ки аз он ҷо бештар шикоят меомад, бо як машаққат муваффақ гардидам. Дар ин тангкӯча кор гӯё сар шуда буд, вале якчанд метр ҷӯйбори бетонӣ сохта, як қисми роҳро асфальтпӯш карданду корро хобонда монданд, чунки барои давом додани он маблағу масолеҳ нарасид.

Маро махсусан ҳамин музтариб месозад, ки дар иҷрои наказҳои интихобкунандагон депутатҳо амалан ба ҳоли худ гузошта шудаанд. Тамоми фаъолияти комиҷроия дар ин ҷода танҳо аз қайди наказҳои дар маҷлисҳои пешазинтихоботӣ ба депутатҳо додашуда ва гирд овардани маълумот аз хусуси иҷрои онҳо иборат асту бас. Шахсан ман на аз комиҷроия ва на аз комиссияҳои депутатии Совет ёрии амалӣ нагирифтаам. Дар сессияи Совети шаҳрии ҳамин даъват низ ягон маротиба дар бораи иҷрои наказҳо ҳисоботи депутат шунида нашуд.

Агар мо, депутатҳо, серталаб мебудем ва пеши роҳи коғазбозию беэътиноиро ба эҳтиёҷот ва арзу шикоятҳои аҳолӣ мегирифтем, магар чунин ҳодиса рух медод, ки хонаи № 16 кӯчаи Спартакро, ки ҳанӯз солҳои сиюм сохта шуда, тамоман фарсудаву хароб гардидааст, дар тӯли як чанд сол на сокинон ва на ман, ҳамчун депутат, ба плани таъмири асосӣ дохил карда наметавонем. Охир дар ин ҷо қариб бист оила дар шароити хавфнок зиндагӣ мекунад! Мо ба вазири хоҷагии коммуналии республика Ю. Костарёв, ба идораи истифодаи манзили шаҳр хаттӣ муроҷиат намудем ва ниҳоят ҳуҷҷат гирифтем, ки хона соли 1988 таъмир карда мешавад. Вале ин сол ҳам гузашту таъмири хона сар нашуд.

Яъне, аҳвол дар ин ҷодаи муҳимтарини кори депутатӣ, чунон ки пештар буд, ҳамон тавр ҳоло ҳам номӯътадил аст. Дар ин бобат бозсозӣ мутлақо эҳсос намегардад. Охир интихобкунандагон ба мо, депутатҳо, ба тамоми кори Совет ва комитети иҷроияи он аз рӯи иҷрои наказҳояшон баҳо медиҳанд. Барои қатъиян беҳтар гардондани ташкили ин кор, ба фикрам, моро лозим аст мақоми депутатро ба куллӣ тағьир диҳем. Намояндаи халқ бояд ҳуқуқ дошта бошад, ки на фақат дар назди органҳои иҷроия ва хоҷагӣ масъалаҳо гузорад, балки иҷрои онҳоро низ талаб намояд. Барои назорат ба рафти иҷрои наказҳо, шояд, комиссияҳои доимии депутатҳо ҳам ягон шакли корро муқаррар намоянд.

Мехостам аз хусуси боз як омиле сухан гӯям, ки бе он бозсозии тамоми кори Советҳо, аз ҷумла иҷрои наказҳо, маҳол аст. Ин зарурати хеле беҳтар гардондани ҳолати молиявии Советҳо мебошад. Охир Советҳо бояд хӯҷаинони ҳақиқии территорияи худ гардида, сиёсати иқтисодӣ ва иҷтимоии онро муайян намоянд ва ба тамоми ҷабҳаҳои ҳаёти мардум амалан таъсир расонанд.

Инак, дар ин самтҳо ҳам тамоми кори органҳои ҳокимиятро аз нав сохта, ба Советҳо дар фаҳмиши ҳақиқатан ленинии моҳияти онҳо соҳиб мешавем.

**А. ТИТОВ,**
**сардори бригадаи танзимгарони заводи «Тоҷикгидроагрегат», депутати Совети депутатҳои халқии шаҳри Душанбе**

# НЕРУИ ИЛМИ ИҚТИСОДӢ

ДАР ШАРОИТИ ҳозира, ки ислоҳоти куллии механизми хоҷагӣ ба амал баровaрда мешавад, вусъат додани тадқиқоти иқтисодӣ ва баланд бардоштани роли он дар ҳалли проблемаҳои муҳими тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоӣ вазифаи таъхирнопазир мебошад.

Барои он ки зарурати бозсозии илми иқтисодӣ асоснок карда шавад, тавсифоти нопурраи вазъи хоҷагии халқи республика кифоя аст. Бо вуҷуди он ки дар давоми 15 — 20 соли охир дар тараққиёти илму техника ва иҷтимоию иқтисодии Тоҷикистон дигаргуниҳои назаррас ба амал омада, дараҷаи индустрии хоҷагии халқ баланд гардид ва саноат ба соҳаи асосии иқтисодиёт табдил ёфта, соҳаю корхонаҳои нав, комплекси территориявии истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон ва комплекси агросаноатии республика барпо шуданд, дар солҳои карахтӣ як қатор тамоюлҳои номатлубе ба вуҷуд омаданд, ки онҳоро рафъ накарда аз ҳолати арафаи кризис раҳо ёфтан мумкин нест.

Тамоюлҳои номатлуб асосан инҳоанд:

— суст шудани суръати тараққии иқтисодиёт (суръати миёнаи солонаи афзоиши даромади миллӣ аз 6,5 фоизи солҳои панҷсолаи ҳаштум дар панҷсолаи ёздаҳум то 3 фоиз суст шуд) ва кам гардидани афзоиши даромади реалӣ ба ҳар сари аҳолӣ (мувофиқан аз 5,45 то 1,4 фоиз);

— кам шудани самараи истеҳсолоти моддӣ (суръати миёнаи солонаи афзоиши ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ аз 4,3 фоиз то 0,3 фоиз, боздеҳи фонд дар даҳсолаи охир қариб чорьяк кам шуд);

— республика дар соҳаи прогресси илму техника мунтазам ақиб мемонад, аксарияти техникаю технологияе, ки ҷорӣ карда мешаванд, ҷисман кӯҳнаанд; дар истеҳсолот бо сабабҳои гуногун бар зарари иқтисодиёт воситаҳои маънан ва ҳатто ҷисман кӯҳнаи меҳнат ба таври сунъӣ нигоҳ дошта мешаванд;

— бо вуҷуди фаровонии ресурсҳои озоди меҳнат хоҷагии халқ (хусусан саноат, сохтмон, соҳаи хизматрасонӣ) аз кадрҳои ихтисоснокн коргарӣ ҳамеша танқисӣ мекашад;

— дар байни программаи тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ ва таъмини ресурси он, махсусан дар комплекси инвеститсионӣ, номутаносибии доимӣ ҷой дорад;

— дар натиҷаи хеле ақиб мондани комплекси инфраструктурии республика, инкишофи илму техника ва набудани ҳисобу китоб, назорат ва масъулият талафи ашъёи хом, масолеҳ, маҳсулоти тайёр меафзояд;

— дар як қатор соҳаҳои хоҷагии халқ, махсусан дар хоҷагии қишлоқ, нишондиҳандаҳои муҳимтарини сифатӣ (ҳосилхезӣ, маҳсулнокӣ, ҳосилнокии меҳнат) дар ҳолати карахтӣ мебошанд;

— дар идоракунии иқтисодиёт ҳанӯз ҳам усулҳои фармонфармоию маъмурӣ ва механизми монеаи тараққиёти иқтисодию иҷтимоӣ истифода бурда мешаванд.

Сababи асосии пайдоиши ин камбудиҳо дар он аст, ки идоракунии идоравӣ-соҳавӣ бо сиёсати иқтисодии ноҳия ва хусусиятҳои республика алоқаманд нест. Ғайр аз ин ҳангоми илман асоснок намудани программаҳои тараққиёти илму техника ва иҷтимоию иқтисодӣ программаҳои ноҳиявӣ ба назар гирифта намешуданд. Эътибор надодан ба программаҳои ноҳиявӣ ва ҷой надоштани тафриқаи ноҳиявӣ, пурра ба ҳисоб нагирифтани манфиатҳои иқтисодии республика ва мақоми он дар системаи манфиатҳои иқтисодии ҷамъият боиси тезу тунд шудани зиддиятҳо дар ҳаёти иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва дигар соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ мегардад. Бинобар ҳамин муайян намудани хусусиятҳои объективии ноҳия, аз ҷумла республикаи мо, ҳам барои кори самараноки комплекси хоҷагии халқи республика, ҳам барои асоснок кардани нишондиҳандаҳои воқеии миқдорию сифатии тараққиёти ояндаи иқтисодию иҷтимоии вай бағоят муҳим аст.

Хусусиятҳои табиию ҷуғрофӣ, таърихӣ ва миллию маишии республика тадқиқ ва ба андозае аниқ муайян карда шудаанд, ки инро нисбат ба хусусиятҳои иҷтимоию иқтисодӣ гуфтан мумкин нест. Аксар вақт чунин тасниф ба назар мерасад, ки мувофиқи он камбудиҳо, проблемаҳои ҳалношуда ва нуқсонҳои сиёсати иқтисодӣ бо сабабҳои объективӣ вобаста муайян мешаванд.

Саволе ба миён меояд: ба тараққиёти иҷтимоию иқтисодии республика кадом хусусиятҳои дорои сабабҳои объективӣ хосанд ва онҳо бозсозии программаҳои тадқиқоти илмии иқтисодиро чӣ тавр муайян мекунанд?

**Хусусияти муҳимтарини тараққиёти иҷтимоию иқтисодии Тоҷикистон вазъияти фаъоли демографӣ мебошад,** ки он дар давоми бисьёр даҳсолаҳо дар стратегияи иқтисодӣ ба амал баровардани сиёсати пурқуввати иҷтимоиро талаб хоҳад кард.

Дар республика суръати дар мамлакат аз ҳама баланди афзоиши табиии аҳолӣ ва коэффициенти аз ҳама баланди оилаву фарзанддорӣ ҷой дорад. Дар айни ҳол ҳиссаи одамони қобили меҳнат дар байни шумораи умумии аҳолӣ аз ҳама камтар аст. Бинобар ин барои пешгирии мухолифатҳои иқтисодӣ бояд дараҷаи баландтарини ҳосилнокии меҳнат ва шуғли ресурсҳои меҳнатии республика, пеш аз ҳама дар соҳаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ, таъмин карда шавад.

Вобаста ба ҳамин илми иқтисодии республика кадом проблемаҳоро бояд тадқиқ намояд? Барои ба ин савол ҷавоби дуруст додан ва таклифҳои асоснок ба миён гузоштан вазъияти тадқиқоти иқтисодиро холисона ва танқидона таҳлил кардан лозим аст.

Солиёни зиёд қувваҳои асосии илми иқтисодии республика барои тартиб додани ҳуҷҷатҳои калони пешазпланӣ — программаи комплексии прогрессу илму техника, нақшаи тараққӣ ва ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунанда, нақшаи комплекси территориявии истеҳсолии Ҷануби Тоҷикистон, нақшаи тараққӣ ва ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунандаи вилоятҳо, программаи «Меҳнат ва кадрҳо», программаи тараққиёти иҷтимоӣ ва баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволӣ ва ғайра ҷалб карда шудаанд. Ҳамаи ин корҳо сари вақт иҷро намуда, аз рӯи онҳо ба органҳои планкашию роҳбарикунанда ва марказҳои мутобиқсозии мамлакат ҳисобот дода, бо назардошти баъзе эродҳо тасдиқ ва маъқул карда мешаванд.

Аммо онҳо барои муайян намудани сиёсати сифатан нави иқтисодӣ дар республика таъсири ҷиддие намерасонанд. Ин ду сабаб дорад. **Якум,** органҳои планкашию истеҳсолӣ, хусусан органҳои истеҳсолӣ, ҳамаи тавсияҳои перспективиро дар асоси материалҳое тартиб медиҳанд, ки онҳоро идораҳои марказӣ пешниҳод мекунанд. Тарзи пешниҳоди роҳҳои альтернативии ҳалли проблемаҳои перспективӣ, ки ба тавсияҳои муассисаҳои илмӣ асос ёфта бошанд, хеле кам ва беҷуръатона татбиқ карда мешавад. Ба замми ин худи технологияи планкашӣ имконияти

планкашии илман асоснокро дар зинаи ноҳия қариб пурра истисно мекунад. **Дуюм**, программаю нақшаҳо нишондиҳандаҳои тараққиёти иқтисодию иҷтимоии республикаро муайян намуда, аксар вақт роҳҳои илман асосноки ба даст овардани ин нишондиҳандаҳои пешбинишударо нишон намедиҳанд. Онҳо бо ресурсҳо таъмин карда намешаванд.

Камбудии асосии методологии ҳуҷҷатҳои пешазпланӣ аз он иборат аст, ки дар онҳо усулҳои маҳкумшудаи планкашӣ васеъ истифода шуда, нишондиҳандаҳо дар асоси дараҷаи бадастомадаи тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ пешбинӣ карда мешаванд.

Натиҷаҳои бадастомада чигунаанд? Даромади миллӣ ба ҳар сари аҳолии республика 46 фоизи ҳисоби миёнаи иттифоқӣ ва ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ 83 фоизро ташкил медиҳад. Ҳосилнокии меҳнат махсусан дар хоҷагии қишлоқ паст аст (вай назар ба ҳисоби миёнаи мамлакат се баробар ва назар ба совхози Назарови Сибирь 10 баробар кам аст). Агар дар мамлакатҳои социалистии Европа ҳар коркуни хоҷагии қишлоқ 55 — 60 нафар ва дар мамлакат 10 — 12 нафарро «хӯронад», дар республикаи мо 3,5 нафарро «мехӯронад».

Аз ин рӯ, принципҳои пешгӯӣ ва ҳалли проблемаҳои иҷтимоию иқтисодиро, ки асоси тартиб додани ҳуҷҷатҳои пешазпланӣ: программаҳо, нақшаҳо, концепцияҳо ва роҳҳои асосӣ қарор мегиранд, тағьир додан лозим аст.

Ҳангоми пешгӯӣ кардани афзоиши ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ чунин нуктаи муҳимро бояд ба назар гирифт, ки мувофиқи он фишори процесси демографӣ дар натиҷаи чандин карат зиёд кардани самараи меҳнат аз ҳисоби тезондани прогресси илму техника, беҳтар намудани ташкили истеҳсолот ва меҳнат, аз нав дида баромадани ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунанда, комилан тағьир додани муносибатҳои иқтисодӣ дар асоси ислоҳоти куллии механизми хоҷагӣ бартараф карда шавад.

Ин вазифаҳоро бо роҳи тараққиёти индустрияи республика комплексона иҷро кардан мумкин аст. Проблемаи индустрикунонии иқтисодиёти ноҳияи ресурсҳои меҳнатиаш барзиёд, ки барои аз ҷиҳати назариявӣ асоснок намудани он аллакай қадамҳои нахустин гузошта шудаанд, самти муҳимтарини илмии тадқиқотии иқтисодӣ мебошад.

Роҳҳои урбанизацияи республика, тараққии босуръати шаҳрҳо таҳқиқи ҳаматарафаи илмиро тақозо доранд. Дар шароити мунтазам кам шудани замини обӣ ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ (то охири аср аз 0,12 га то 0,08 га кам мешавад) ва маҳдуд будани умуман заминҳо мувофиқан ба дараҷаи 66 ва 34 фоиз нигоҳ доштани таносуби аҳолии деҳот ва шаҳр маънии дидаю дониста боз ҳам тезу тунд гардондани зиддиятҳоро дорад. Таҳлили пешакии шароит ва омилҳои гуногуни инкишофи урбанизация дар республика нишон медиҳад, ки таносуби аҳолии деҳот ва шаҳр бояд ба нафъи аҳолии шаҳр тағьир ёбад.

Асоси тараққии индустрияи республика ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузарондани корхонаҳо ва ислоҳоти муносибатҳои онҳо бо органҳои территориявии идоракунӣ, бо бюҷетҳои республикавӣ ва маҳаллӣ мебошад. Корхонаю иттиҳодияҳо аз ҳисоби маблағҳояшон филиалу цехҳои худро барпо намуда, дар тараққии шаҳрҳои хурду миёна саҳми калон гузошта метавонанд. Воқеан, амалияи барпо намудани филиалҳо, ки дар онҳо нишондиҳандаҳои техникию иқтисодӣ назар ба корхонаҳои асосӣ паст ва шароити меҳнату маишат бад аст, ин стратегияи асосан дурустро дар ноҳияи ресурсҳои меҳнатиаш барзиёд бадном менамояд.

Илми иқтисодии мо аз ислоҳоти куллии механизми хоҷагӣ дур шуда, бо ҳамин хатои авфнопазир мекунад. Асарҳое, ки дар онхо ба корхонаю ташкилотҳо ба муносибати ба шароити нави хоҷагидорӣ гузаштанашон маслиҳатҳо дода мешаванд, хеле муфиданд, вале барои муайян намудани тавсияҳо оид ба бозсозии муносибатҳои мутақобилаи кор-

хонаҳои тобеи иттифоқӣ ва иттифоқию республикавии дорои органҳои территориявии идоракунӣ тамоман кофӣ намебошанд.

Агар масъаларо ба тариқи умумӣ гузорем, сухан дар бораи вусъат додани тадқиқи проблемаҳои ҳисоби хоҷагӣ, муносибатҳои молиявию кредитӣ ва молию пулӣ меравад. Бо бисьёр сабабҳо, ки дар байни онҳо роҳи афзалиятноки экстенсивии тараққиёт сабаби асосист, ин ҷиҳати муносибатҳои иқтисодӣ мувофиқи мақсад ва муфассал тадқиқ карда нашудааст. Шояд, барои ҳамин олимони иқтисодшиноси мо барои пешниҳод намудани таклифҳои асоснок оиди ба амал баровардани ислоҳоти куллии механизми хоҷагӣ дуруст тайёр набуданд. Дар айни ҳол ҳангоми муқаррар намудани супориши давлатӣ, муайян кардани рақамҳои контролӣ, нормативҳои иқтисодӣ худсарии вазорату идораҳо идома дорад. Ё худ модели ҳисоби хоҷагиро гирем. На модели якум ва на модели дуюм натиҷаҳои дилхоҳ намебахшад, аз ин рӯ, масъалаи шакли иҷоравии ҳисоби хоҷагӣ ҷиддӣ ба миён омадааст. Дар ин бобат ҳам дар канор монданамон мумкин, зеро таҳқиқи проблемаҳои муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ ва инкишофи муносибатҳои иқтисодӣ дар планҳои кори тадқиқоти илмии иқтисодшиносон умуман пешбинӣ нашудааст. Ҳамаи олимон мехоҳанд бо пешгӯӣ кардани тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда барои ояндаи дур машғул шаванд, вале нуктаи муҳими марксизмро дар бораи ягонагии диалектикии қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ, ки дар он муносибатҳои иқтисодӣ мавқеи асосиро ишғол мекунанд, аз мадди назар дур месозанд. Дар ин бобат ҳангоми тартиб додани программаи комплексии прогресси илму техника кӯшише карда мешавад. Дар хусуси дигар ҳуҷҷатҳои пешазпланӣ бошад, ҳаминро бояд гуфт, ки ин қабил масъалаҳо ҳатто дар структураи онҳо пешбинӣ намегарданд.

Ҷиҳати сусти стратегияи дарозмӯҳлати иқтисодии республика чандон тадқиқ ва пешбинӣ нашудани амали хоҷагии халқ дар шароити нав ва таъсири ин шароит ба нишондиҳандаҳои асосии тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ мебошад. Дар корҳои иҷрошуда қолабҳои кӯҳна ва кӯшиши зиёд кардани ҳаҷми истеҳсолот дар сурати мувозанаи нокифояи он бартарӣ дорад. Ҳанӯз роҳҳои ба дараҷаи сифатан нави техникию иқтисодӣ расондани хоҷагии халқи республика аниқу равшан нашудаанд. Натиҷаҳои иқтисодию иҷтимоии гузариш ба муносибатҳои нави иқтисодӣ, вусъати ҳаракати кооперативӣ ва фаъолияти фардии меҳнатӣ пурра муайян карда нашудаанд. Хулласи калом, дар паси проблемаҳои калоне, ки онҳоро бо тадқиқотҳои соф иқтисодӣ ҳал кардан имкон надорад, аслан проблемаҳои иқтисодӣ — ҳисоби хоҷагӣ, даромаднокӣ, арзиши аслӣ, процессҳои такрористеҳсол аз доираи таъсири илми иқтисодии республика берун мондаанд.

Дар шароите, ки вазифаи гузаштан ба тарзу усулҳои иқтисодии идоракунӣ ба миён гузошта мешавад, интихоби проблемаҳо ва тартиб додани программаҳои тадқиқоти иқтисодӣ ба бозсозии куллӣ эҳтиёҷ дорад.

**Яке аз аломатҳои тавсифоти иҷтимоию иқтисодии республика хусусиятҳои хоси зуҳуроти қонуни концентрацияи истеҳсолот мебошад.** Сухан дар бораи он меравад, ки хусусияти ҷойгиршавии аҳолӣ, ҳаракати сусти он, пароканадагии ресурсҳои табиӣ, тафовутҳои миллию этникӣ ва иҷтимоию маишии талаботи истеъмолӣ, чун қоида, барпо кардани корхонаҳои миёна ва хурдро тақозо менамоянд.

Барои амалан пеш гирифтани чунин роҳи тараққии қувваҳои истеҳсолкунандаи республика аз қолабҳои кӯҳна ва амалияи манфие бояд даст кашид, ки дар шуури одамон ақидаро дар бораи аз ҷиҳати техникӣ ҳатман ақибмонда будани корхонаҳои хурд ва дар онҳо бартарӣ доштани меҳнати каммаҳсули дастӣ пойдор мегардонад.

Барпо кардани корхонаҳо ва истеҳсолоти хурд, ки нисбат ба истеҳсолоти калон роли ёрирасонро иҷро менамоянд, бояд роҳи стратегии та-

раққии қувваҳои истеҳсолкунанда қарор гирад. Роҳи самараноки ҳалли зиддияти воқеӣ — бар хилофи манфиати иқтисодӣ дар корхонаҳо нигоҳ доштани коркунони зиёдатӣ, мамониати афзоиши ҳосилнокии меҳнат — барпо намудан ва инкишоф додани корхонаҳои хурду миёна дар шароити барзиёд будани ресурсҳои меҳнатии ноҳияи мо мебошад.

Воқеан, барзиёд будани ресурсҳои меҳнатӣ барои самаранок ҷорӣ намудани пудрати иҷоравӣ дар хоҷагии қишлоқи республика ва ба иҷора додани корхонаҳои давлатӣ халал мерасонад. Бинобар ин бори дигар бояд таъкид намуд, ки тараққӣ додани корхонаҳои хурду миёнаи на фақат саноати сабук ва хӯрокворӣ, балки соҳаҳои саноати вазнин, махсусан мошинсозӣ, масолеҳи бинокорӣ, электроэнергетика ва металлургияи ранга барои бартараф намудани монеаҳои афзоиши ҳосилнокии меҳнат дар корхонаҳои калон ва, аз ин рӯ, барои ҳавасманд гардондани прогресси илму техника заминаи воқеӣ мебошад.

Таҷриба нишон медиҳад, ки дар базаи корхонаҳои хурду миёна барои беҳтар истифода кардани техника ва технологияи навтарин, ашёи хоми маҳал ва манбаъҳои хурди энергия, инчунин партови истеҳсолоти калон, ки корхонаҳои калон онҳоро ба кор бурда наметавонанд, шароити мусоид муҳайё мешавад. Бояд қайд кард, ки барпо кардани шабақаи васеи корхонаҳои хурду миёна маблағгузории зиёдро талаб намекунад ва хароҷот зуд баровварда мешавад. Мутаассифона, барои сохтан, инкишоф додан ва ҷой гирондани корхонаҳои хурду миёна дар ин ё он ноҳияи республика то ҳол мо тавсияҳо надорем. Ба назари мо, тартиб додани нақшае, ки дар он самаранокии иҷтимоӣ ва иқтисодии ҷойгиронии корхонаҳои хурду миёнаи гуногунсоҳа дар шаҳрҳо, посёлкаҳои типи шаҳрӣ ва дигар пунктҳои аҳолинишини республика асоснок карда шуда бошад, вазифаи муҳими тадқиқоти иқтисодӣ мебошад. Пурзӯр намудани тараққиёти индустрии республика бо роҳи инкишофи ҳарҷонибаи корхонаҳои хурду миёнаи саноатӣ, ки бо дараҷаи баланди техникии истеҳсолот фарқ мекунанд, боиси афзоиши дараҷаи урбанизация мегардад.

**Ба роҳи афзалан интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёт дар сурати ба таври илова ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани ресурсҳои озоди меҳнатӣ ва табиӣ самти муҳимтарини тараққиёти иҷтимоию иқтисодии республика мебошад.**

Имкониятҳо ва мувофиқи мақсад будани ба роҳи афзалан интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёти ноҳияи ресурсҳои меҳнатиаш барзиёдро аз ҷиҳати назариявӣ ҳамаҷониба асоснок кардан лозим аст. Дар ин бобат ходимони Институти иқтисодиёти АИ РСС Тоҷикистон аввалин кӯшишҳо карданд, оид ба ин проблема мубоҳисаи республикавӣ баргузор гардид, мақолаҳо чоп шуданд.

Акнун марҳалаҳо, роҳҳо ва омилҳо, воситаҳо ва фишангҳои ба роҳи интенсивӣ гузарондани иқтисодиёти мо, ресурсҳои зарурӣ ва самараи иқтисодию иҷтимоии онҳоро бояд муайян кард.

Дар миқёси васеъ тайёр кардани кадрҳои баландихтисоси миллии коргарӣ ва ба вуҷуд овардани ҷойҳои иловагии кор дар асоси комилан нави техникӣ роҳи асосии бозсозии иқтисодиёти республика мебошад. Тадқиқотҳои илмии соҳаи илми иқтисодиёти ноҳиявӣ бояд ба иҷрои ҳамин ду вазифаи ба ҳам алоқаманди интенсификацияи иқтисодиёти республика равона карда шаванд. Совети илмии АИ СССР оид ба проблемаҳои тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоии мамлакат проблемаи ба роҳи афзалан интенсивии тараққиёт гузарондани иқтисодиёти ноҳияи ресурсҳои меҳнатиаш барзиёдро ҳамчун самти бартариноки тадқиқот муайян кард.

Азбаски ин проблема комплексӣ буда, ҳам масъалаҳои илмию техникӣ ва иқтисодӣ, ҳам масъалаҳои иҷтимоиро дар бар мегирад, дараҷаи таҳқиқот ва татбиқи амалии хулосаю таклифҳо ба иштироки фаъоло-

наи намояндагони илмҳои табиатшиносӣ ва техникӣ дар тадқиқот низ вобаста аст.

**Тахсиси иқтисодиёти республика дар тақсимоти умумииттифоқии меҳнат хусусияти муҳими тараққиёти иҷтимоию иқтисодии он мебошад.** Тадқиқот дар ин самт доираи васеи проблемаҳоро фаро мегирад, ки аз инҳо иборатанд: зиёд кардани саҳми республика дар тараққии комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат; такмил додани структураи иқтисодиёти республика бо мақсади иҷрои ду вазифаи ягона — пурратар ба назар гирифтани манфиатҳои умумидавлатӣ ва ноҳиявӣ; бозсозии муносибатҳои мутақобилаи иқтисодӣ, аз ҷумла ҷорӣ намудани унсурҳои ҳисоби хоҷагии территориявӣ; ташкили минтақаҳои фаъолияти озодонаи саноатӣ бо ҷалб кардани капитали хориҷӣ ва минтақаҳои савдои озодона. Ҳол он ки набудани тавсияҳои илман асоснок оид ба ин масъалаҳо сабаби асосии нуқсонҳои ҷойдошта мебошад. Тахсиси республикаро ба пахтакорӣ мисол мегирем. Дар натиҷаи вайрон кардани ҳудуди дурусти тахсис дараҷаи пахтакорӣ ба 70 — 75 фоиз, дар вилояту районҳои алоҳида ба 85 фоиз расидааст. Ин имконияти истифодаи оқилонаи замин, афзоиши истеҳсоли зироатҳои хӯрокворин хоҷагии қишлоқ, ҳалли проблемаҳои иҷтимоӣ, дар асоси истифодаи неруи биоиқлим бо озуқаворнии худ таъмин кардани республикаро аз байн мебарад. Таносуби саноати истихроҷу коркарди ашёи хоми иттифоқӣ, иттифоқию республикавӣ ва республикавӣ, мубодилаи байниреспубликавӣ, ҳисоби хоҷагии территориявиро низ аз ҳамин нуқтаи назар бояд баррасӣ намуд.

Дар шароити ҳозира, ки ислоҳоти куллии системаи сиёсии мамлакат ба амал бароварда мешавад ва дар он баланд бардоштани роль ва васеъ кардани ҳуқуқи органҳои республикавии идоракунӣ яке аз мавқеъҳои асосиро ишғол менамояд, таҳқиқи ҷиҳатҳои иқтисодии проблемаҳои номбаршуда самти муҳими бозсозии илми иқтисодии республика ба шумор меравад.

Ҳамаи тадқиқотҳои иқтисодӣ, аз ҷумла тадқиқи муносибатҳои байналмиллии иқтисодӣ, дар сурате самарабахш ва конструктивӣ мегарданд, ки агар онҳо ба методологияи марксистӣ-ленинӣ такья намоянд. Иқтисодиёти ҳар республикаи иттифоқӣ қисми таркибии комплекси ягонаи хоҷагии халқ буда, манфиатҳои хоҷагии халқ меъёри олии тараққиёти иқтисодиёти миллианд. Ба ин муносибат қайд кардан муҳим аст, ки интернационалонии иқтисодиёти республикаҳои иттифоқӣ омили ҳалкунандаи афзудани самараи иқтисодӣ ва иҷтимоии ҳар структураи иқтисодии миллӣ мебошад. Проблемаҳои ҳисоби хоҷагии республикавӣ низ бояд аз ҳамин мавқеъ баррасӣ шаванд.

Масъалаи ҳисоби хоҷагии республикавӣ яке аз масъалаҳои мубоҳисавӣ ва тезу тунди доираи проблемаҳои иқтисодии ноҳиявӣ қарор гирифт, ки онҳоро ислоҳоти куллии иқтисодӣ ба миён овардааст. Пайдоиши идеяи бозсозии куллии ҳамкории иқтисодии ноҳиявӣ, зарурати ҳамкории қатъиян иқтисодии марказ ва республикаҳо комилан қонунист.

Ҳоҷати зикри он нест, ки КПСС ва ҳукумат ба ҳалли амалии проблемаи озуқаворин мамлакат аҳамияти калон медиҳад. Чунон ки маълум аст, масъалаи асосӣ дар ин бобат бозсозии муносибатҳои иқтисодии системаи комплекси агросаноатӣ дар асоси инкишофи муносибатҳои иҷоравӣ мебошад. Амалия нишон медиҳад, ки дар коллективҳои иҷоравӣ ҳосили зироатҳои хоҷагии қишлоқ ва маҳсулнокии чорво назар ба коллективҳои муқаррарӣ 2 — 5 баробар зиёдтар аст. Мувофиқи ҳисоби тахминӣ инкишофи пудрати иҷоравӣ имкон медиҳад, ки то соли 2000-ум маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқи республика 4 баробар, ҳосилнокии меҳнат 7,5 баробар афзояд. Инкишофи муносибатҳои иҷоравӣ афзоиши самараи меҳнати коркунони хоҷагии қишлоқро таъмин намуда, роли сектори аграриро дар фаровон гардондани неъматҳои моддии аҳолии республика хеле баланд мебардорад. Чи тавре ки қайд шуд, ҳоло ҳар

коркуни хоҷагии қишлоқи республика 3,5 нафарро «мехӯронад». Дар сурати ба муносибатҳои иҷоравӣ гузаштан бошад, вай 29 нафарро «хӯронда» метавонад. Вале барои ноил шудан ба ин гуна натиҷаҳо ба муносибатҳои иҷоравӣ ҳаққонӣ гузаштан лозим аст. Мутаассифона, гузариш ба шаклҳои иҷоравии ташкили меҳнат ва истеҳсолот дар хоҷагии қишлоқи республика бо душворӣ ба амал меояд, ки яке аз сабабҳои асосии чунин аҳвол дар бораи муносибатҳои иҷоравӣ тасаввуроти кофӣ надоштани аксарияти коркунони хоҷагии қишлоқ мебошад.

Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва Совети Вазирони республика барои инкишоф додани муносибатҳои иҷоравӣ дар истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ тадбирҳо меандешанд, ки дар татбиқи амалии онҳо олимони иқтисодшинос ширкат меварзанд. Аммо бисьёр масъалаҳои дорои характери илмӣ-методӣ таҳқиқ нашудаанд, ки бидуни ин инкишофи муносибатҳои иҷоравӣ ва татбиқи пудрати иҷоравӣ ба душвориҳо дучор меояд. Ба қатори ин қабил масъалаҳои дорои характери илмӣ-методӣ инҳо дохил мешаванд: баҳои иқтисодии замин; ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузарондани корхонаҳо; тартиб додан ва тайёр кардани шартномаҳо барои пудрати иҷоравӣ; муносибатҳои иқтисодии байни хоҷагӣ ва коллективҳои пудратӣ дар асоси шакли чекии назорат ба хароҷот; музди меҳнат аз даромади ҳисоби хоҷагӣ ва даромади умумӣ; базаи нормативии планкашӣ; баҳисобгирӣ ва тақсими ресурсҳои об дар асоси муқаррар кардани музди об; механизми нархгузорӣ. Аз рӯи бисьёр ин масъалаҳо ақидаи ягона ва меъёрҳои ягонаи баҳодиҳӣ мавҷуд нестанд. Ғайр аз ин амалияи нодурусте ҷой дорад. Масалан, нархгузорӣ ба маҳсулоти хоҷагии қишлоқро гирем. Назарияи марксистӣ ва амалияи ҷаҳонӣ шаҳодат медиҳанд, ки нархи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ аз рӯи шароити қитъаҳои бадтарини замин муайян карда мешавад. Дар амалияи мо бошад, нарх дар асоси арзиши аслии миёнаи маҳсулоти соҳа ва минтақа муайян карда мешавад, яъне дар худи механизми нархгузорӣ принципи серхароҷотӣ қарор ёфтааст.

Ташаккули нархи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ аз рӯи шароити қитъаҳои бади замин ва бо назардошти ташкильёбӣ ва истифодаи рента омили муҳимтарини инкишофи муносибатҳои иҷоравӣ мебошад. Дар айни ҳол рентаи батафриқаи I-ро бояд соҳиби замин ва рентаи батафриқаи II-ро иҷорагир аз худ намояд, зеро вай бо мақсади интенсификацияи зироат хароҷоти иловагӣ мекунад. Дар хусуси заминҳои шароиташон бад бошад, пас пули иҷораи онҳо бояд ба соҳиби замин дода шавад.

Замин моликияти давлат аст, бинобар ин пули иҷора дар шакли рентаи батафриқаи I ва пули иҷораи участкаҳои бади замин бояд ба бюҷети органҳои маҳаллии Ҳокимияти Советӣ—соҳиби замин дохил шавад. Дар сурати чунин ташкил ва механизми муносибатҳои иҷоравӣ онҳо бояд дар шакли иҷорагирии якуму дуюми замин инкишоф ёбанд. Колхоз ё совхоз чун иҷорагири якум ва коркуни (ё гурӯҳи коркунони) хоҷагии қишлоқ чун иҷорагири дуюм амал мекунанд. Дар ин ҳолат дар колхоз ё совхоз барои ҳалли коллегиалии масъалаҳо совети иҷорагирон барпо карда мешавад.

Тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда ва бозсозии системаи муносибатҳои истеҳсолӣ ба ҳалли проблемаҳои иҷтимоию иқтисодии республика танҳо дар сурати ба назар гирифтани хусусиятҳои хоси республика ва ташаккул ёфтану самарабахш амал кардани инфраструктураи **мутараққии** иҷтимоӣ ва истеҳсолӣ таъсири воқеӣ расонда метавонад.

Вазъияти арафаи кризиси нигаҳдории тандурустӣ, маорифи халқ, маданият, талафи калони неъматҳои моддии истеҳсолшуда, исрофкорӣ ва бесарусомонӣ, ки ба хоҷагии халқи республика зарари калони маънавӣ ва иқтисодӣ мерасонанд, оқибати ақибмонии доимии комплекси инфраструктура мебошанд. Ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузарондани корхонаю иттиҳодияҳо, инчунин бозсозии прин-

ципҳои ташаккули бюҷетҳои республикавӣ ва маҳаллӣ, ҷорӣ намудани унсурҳои ҳисоби хоҷагӣ дар зинаи республика, васеъ намудани доираи таъсири органҳои республикавии идоракунӣ ба иқтисодиёти ноҳия имкон медиҳанд, ки тараққиёти босуръати ҳам инфраструктураи иҷтимоӣ, ҳам истеҳсолӣ ба тариқи нав пешбинӣ карда шавад.

Инкишофи минбаъдаи робитаҳои берунии иқтисодии республика, ташаккули минтақаҳои соҳибкории саноатӣ ва савдои озодона барпо намудани ячейкаи тадқиқоти ин самтҳоро тақозо мекунад. Агар дар вақташ гурӯҳи олимони ҷавони оид ба тадқиқоти проблемаҳои иқтисодиёти мамлакатҳои тараққикунандаро пароканда намекарданд, ҳоло чи хел айни муддао мебуд.

Акнун ҳама корҳоро аз сари нав сар кардан лозим меояд ва он фурсату хароҷотро талаб менамояд. Ҳамин гуна ҳолат бо тадқиқоти соҳаи таърихи иқтисодиёти республика низ рӯй дод. Дар як ҷо ин корро бас карда бошанд, дар ҷои дигар онро ривоҷ дода натавонистанд.

Ҳамин тариқ, ба амал баровардани бозсозии тадқиқоти иқтисодии республика дар рӯҳи вазифаҳо ва қарорҳои Конференцияи XIX КПСС баҳисобгирии комплекси тамоми неруи илми иқтисодӣ, навсозии бaплангирии тадқиқотҳои илмӣ, ташкили ҳалли проблемаҳои тараққиёти иқтисодию иҷтимоии республика, иҷрои плани корҳои тадқиқоти илмӣ ва татбиқи амалии хулосаю тавсияҳоро боисрор тақозо менамояд.

---

## Шеваи кори В. И. ЛЕНИН

● **Ленин бо вуҷуди он ҳама ҳайсияти бузургаш, бо вуҷуди он ҳама ваколатҳояш ҳеҷ гоҳ аз рӯи масъалаҳои ба салоҳияти органҳои роҳбарии коллективӣ оидбуда бидуни муҳокимаву иҷозаи коллективона қарори шахсӣ қабул намекард. Ӯ дар ҳолати хурдтарин ихтилофи ақидаву пешниҳодот масъаларо бо роҳи овоздиҳӣ ҳал мекард. Ҳамин тавр ҳам мешуд, ки аксарияти Совети Комиссарони Халқӣ қароре қабул мекард, ки Ленин бо он розӣ набуд. Ӯ ба аксарият итоат мекард ва агар масъала аҳамияти бузурги принципиалӣ дошта бошад, онро ба муҳокимаи идораҳои олии партиявию советӣ мегузошт.**

● **Ленин қатъиян муқобили ақидае буд, ки гӯё ҳамаи масъалаҳоро дар КМ як худи ӯ ҳал мекарда бошад. «Шумо такроркунон (на як бору дубор) хато мекунед, ки «КМ— ин манам» — хашмгинона навишта буд ӯ ба А. А. Иоффе. Инро фақат дар ҳоли хашмгиниву хастагии зиёди асаб метавон навишт... Чӣ лозим ин гуна асабӣ шудан ва дар натиҷа ибораи тамоман ғайриимкон, тамоман ғайриимкон навиштан, ки гӯё «КМ — ин манам» (Куллиёт, ҷ. 52, саҳ. 100).**

---

# ИНФОРМАТИКА МУҚОБИЛИ ИҚТИСОДИЁТИ «МАХФӢ»

**Дар шумораи ёздаҳуми соли 1988 журнал мақолаи А. Абдуллоев «Пулҳои «зиёдатӣ». Онд ба масъалаи мувозанаи моддию молиявӣ дар хоҷагии халқ» ва дар шумораи дувоздаҳум мақолаи У. И. Солиев «Вақте ки компьютер бекор меистад» чоп шуданд, ки дар онҳо дар бораи проблемаҳои компьютеронии хоҷагии халқи республика сухан мерафт. Доир ба ин ду мақола, ки ба назари аввал мавзӯашон гуногун менамоянд, номзади илми иқтисодӣ Е. ТУНИЦКИЙ изҳори ақида мекунад. Вай мавзӯи компьютерониро инкишоф дода, онро ба ҷараёни ҳалли проблемаҳои иҷтимоӣ мениганронад ва дар асоси он роҳҳои ҳам кардани номувозинатии талаботу таклифот ва ба тартиб овардани тақсимоти молҳои истеъмоли халқ, пурзӯр кардани адолати иҷтимоиро пешниҳод менамояд.**

РОБИТАИ тарафайни органҳои идоракунии ҳамаи зинаҳо — аз корхона сар карда то ҳукумати республика ва умуман мамлакат яке аз масъалаҳои асосии такомулоти идоракунӣ мебошад. Ҳоло ин робита асосан тавассути ҳуҷҷатҳои сершумор, бо телефон додани дастур ва гирифтани ризоият, вохӯриҳои шахсии коркунон ба амал бароварда мешавад. Ҳол он ки ин тарзу усулҳои анъанавии алоқа дар шароити афзоиши ҳаҷми ахборот ва интенсивонии процессҳои идоракунӣ ба бозсозии механизми хоҷагӣ халали ҷиддӣ мерасонанд.

## РЕКОРДИ МУТЛАҚИ АҚИБМОНӢ

Омӯзиши саводи компьютерӣ, ки дар мамлакатамон оғоз ёфтааст, ҳамоно ба проблемаҳои бисьёри дорои характери техникию иҷтимоӣ дучор омад. Якум, таъмини бади мактабҳо бо техникаи электронии ҳисоббарорӣ худи идеяи компьютерониро бадном мекунад, зеро бидуни мошинҳои электронии ҳисоббарорӣ (МЭҲ) таълим додани асосҳои информатика ва техникаи ҳисоббарорӣ майлу хоҳиши мактаббачаҳоро барои омӯхтани ин фан барбод медиҳад. Ба ҳисоби хоҷагӣ гузаштани корхонаҳо, аз ҷумла марказҳои ҳисоббарорӣ, расондани ёрии шефиро ба мактабҳо, ки барои ба хонандагон омӯзондани техникаи мазкур музд дода наметавонанд, боз ҳам душвор мегардонад. Ба иҷора гирифтани мошинҳо қимат меафтад, бинобар ин чунин роҳҳои алоқаи ба ҳам фоидабахши мактабҳо ва корхонаҳоро бояд ҷустуҷӯ намуд, ки мактаббачаҳо нафъи воқеӣ оварда тавонанд. Барои ин масъалаҳои додани музди таълим ва ҳаққи меҳнати талабагонро ҳал кардан зарур аст. Бидуни чунин иттифоқ ҳар нияти нек барбод хоҳад рафт. Мувофиқи ҳуҷҷатҳои ҳукумат то охири панҷсола бояд бештар аз 1 миллион адад МЭҲ истеҳсол карда, нисфи онҳо ба мактабҳо дода шавад. Ин имкон медиҳад,

ки оммаи асосии мактабиён бо МЭҲ фақат ҳангоми экскурсияҳо шинос шаванд. Дар айни ҳол соли 1987 пешбинӣ шуда буд, ки қариб 60 ҳазор МЭҲ истеҳсол карда шавад. Ин дар шароити хеле кам бароварда шудани МЭҲ вазифаи басо мураккаб аст ва бо технологияи мавҷуда дар ду сол қариб 10 баробар зиёд кардани истеҳсоли он вазифаи ғайриреалӣ мебошад. Аммо ҳатто дар сурати иҷро намудани ин планҳо, мутаассифона, мо дар истеҳсоли МЭҲ бениҳоят ақиб мемонем. Ҳоло дар мо техникаи электронии ҳисоббарорӣ назар ба ШМА ҳазор баробар кам аст. Дар ШМА аввали соли 1987 адади микропроцессорҳо 1 миллиард, МЭҲ-и шахсӣ ва ҷойҳои автоматонидаи кор 50 миллион, МЭҲ-и хурд ва МЭҲ-и пуриқтидори универсалӣ зиёда аз 1,5 миллионро ташкил мекард. Дар СССР солҳои гузашта дар бораи истеҳсоли МЭҲ аз шарм маълумоти статистикӣ чоп намекарданд. Маълумотҳое, ки ҳоло дар ин бора пайдо мешаванд, нишон медиҳанд, ки онҳо бе таҳлили аниқ чоп мешаванд ва аксар вақт нодурустанд. Масалан, агар ба маълумотҳое, ки дар «Вестник статистики» № 8 соли 1987 оварда шудаанд, бовар кунем, пас дар аввали соли таҳсили 1986—1987 дар донишкадаҳои Иттифоқи Советӣ ғайр аз донишкадаҳои олӣ 16 742 адад МЭҲ мавҷуд буд. Мо ба истеҳсоли МЭҲ-и шахсӣ асосан соли 1985 шурӯъ кардем ва фақат охири соли 1986 истеҳсоли он ба 16,8 ҳазор адад расид. Маълумот дар бораи хариди техникаи хориҷӣ барои мактабҳо чоп нашудааст, вале аз баъзе ахбороти матбуот маълум аст, ки он аз 10 ҳазор МЭҲ зиёд нест. Таҳлили дар республикаҳо гузарондашуда нишон медиҳад, ки ба ҷумлаи мошинҳои электронии ҳисоббарорӣ микрокалькуляторҳо ва дисплейю терминалҳои алоҳида дохил карда шудаанд.

Умуман аз таҳлили маълумотҳое, ки РСС Тоҷикистонро тавсиф менамоянд, маълум мешавад, ки онҳо хушсифат ҷамъ оварда нашудаанд. Барои исботи ин даъво аз нашрияи расмии номбаршудаи Комитети давлатии СССР оид ба статистика мисол меоварам. Дар он нишон дода шудааст, ки дар мактабҳои миёнаи махсуси Тоҷикистон 398 МЭҲ мавҷуд аст. Ин назар ба ҳамаи дигар республикаҳо, ғайр аз РСФСР, РСС Украина ва РСС Ўзбекистон, ду баробар зиёд аст. Дар айни ҳол танҳо 6 донишкадаи миёнаи махсус бо МЭҲ таъмин аст, бинобар ин маълум нест, ки студентони 20 донишкадаи миёнаи махсуси боқимонда, ки дар онҳо мувофиқи маълумоти статистикӣ, курси техникаи ҳисоббарорӣ ва машғулиятҳои амалӣ ҷорӣ карда шудааст, малакаҳои кор фармудани мошини электронии ҳисоббарориро чӣ тавр пайдо мекунанд. Маълумотҳои оиди мактабҳо боз ҳам тааҷҷубоваранд. Дар Тоҷикистон курси «Асосҳои информатика ва техникаи ҳисоббарорӣ (АИТҲ)» дар 1569 мактаб ҷорӣ карда шудааст, яъне назар ба мактабҳои тамоми Наздибалтика 1,5 баробар зиёд мактаббачаҳоро фаро мегирад. Ин факт дар сурате боиси ифтихор шуда метавонад, ки агар он ҳаққонӣ бошад, аммо дар Тоҷикистон шумораи мактабҳое, ки бо МЭҲ таъминанд, назар ба мактабҳои Наздибалтика 17 баробар кам аст, ҳатто 5 комбинати таълими истеҳсолие, ки дар Душанбе ва Ленинобод воқеъ аст, вазъиятро он қадар беҳ гардонда наметавонад. Зиёда аз ин, агар мо маълумотҳоро оид ба шумораи хонандагон ва адади мошинҳои электронии ҳисоббарории мактабҳо ва комбинатҳои таълими истеҳсолӣ муқоиса кунем, маълум мешавад, ки ба ҳисоби миёна ба ҳар мошин қариб 2 ҳазор нафар мактаббачаҳо рост меоянд, яъне як мактаббача бо МЭҲ соле тақрибан ним соат кор карда метавонад. Табиист, ки дар амал ҳамин тавр ҳам нест, зеро дар деҳот бачаҳо умуман ин хел мошинро намебинанд. Барои он ки ҷорӣ намудани техникаи ҳисоббарорӣ хушсифат ба нақша гирифта шавад, пеш аз ҳама дар бораи мавҷудияти хелҳои гуногуни техникаи ҳисоббарорӣ ва соҳаҳои истифодаи онҳо ахбороти муфассалу дуруст лозим аст, чи тавре ки ин кор дар ҳамаи мамлакатҳои мутараққӣ карда мешавад.

Таҷрибаи мамлакатҳои хориҷӣ, махсусан мамлакатҳои Осиёи ҷа-

нубӣ-шарқӣ ва дар навбати аввал Хитой, ки ислоҳоти иқтисодиро фаъолона ба амал мебароранд, нишон медиҳад, ки ҳамагӣ дар муддати кӯтоҳ истеҳсоли садҳо ҳазор компьютерҳои шахсиро ба роҳ мондан мумкин аст. Хитой аз рӯи технологияи харидашуда компьютери «Садди Чин»-ро истеҳсол мекунад ва онро то соли 1990 ба 400 ҳазор адад расонданист.

Пас дар мамлакати мо низ дар заминаи сифатан нав дар истеҳсоли МЭҲ ҷаҳишеро ба амал овардан зарур аст, ки он бо механизми иқтисодӣ бояд мустаҳкам гардонда шуда бошад. Бо ибораи образноки академик А. П. Ершов, проблемаи информатиконии давраи ҳозираро дар сурати ақибмонии техникаи истеҳсоли МЭҲ ва воситаҳои алоқа бо проблемаи электрикони ва индустрикониии солҳои 20-ум дар зимни харобии умумӣ ва ақибмонии техникии Давлати ҷавони Советӣ муқоиса кардан мумкин аст. Агар ин муқоисаро давом диҳем, пас барои ҷаҳиши солҳои 20-ум дар ҳаёти иқтисодӣ сиёсати нави иқтисодӣ ёрӣ расонд. Ҳозир механизме зарур аст, ки асоси он бозсозии куллии иқтисодиёт ва истифодаи неруи кооперативҳо ва коллективҳои муваққатии эҷодӣ (ҚМЭ) мебошанд. Роҳи афзоиши соҳаҳои истифодаи техникаи ҳисоббарорӣ маҳз ҳамин аст, зеро он имкон медиҳад, ки омилҳои муқтадири моддию маънавӣ ба кор дароянд. Аммо барои пурра истифода бурдани афзалиятҳои ҚМЭ шартҳои зеринро риоя кардан лозим аст:

Якум, имконияти аъзоёни ҚМЭ-ро барои гирифтани музди меҳнат набояд маҳдуд кард. Модоме ки дар хоҷагии қишлоқ коллективҳои меҳнати интенсивӣ мавҷуд буда, дар натиҷаи ҷорӣ кардани усулҳои индустрӣ бо меҳнати ҷисмониашон моҳе то 1000 сӯм музд кор мекунанд, пас барои чӣ ин гуна коллективҳо дар соҳаи зеҳнӣ буда наметавонанд, то ки инженерон ва коркунони илмии баландихтисос назар ба инженери миёна панҷ баробар ва аз ин ҳам зиёдтар музди меҳнат гиранд.

Дуюм, барои сохтани техникаи ҳисоббарорӣ ва воситаҳои алоқа бояд супоришоти иҷтимоӣ мавҷуд бошад. Набудани он манфиатдории корхонаҳоро барои тезондани истеҳсоли техникаи электронии ҳисоббарорӣ кам мекунад. Ҳоло истеҳсоли тамоми техникаи ҳисоббарорӣ аз рӯи супоришҳои давлатӣ ба роҳ монда шудааст. Ба андозаи 50 фоизи моҳона ба коркунон додани мукофотпулӣ (дар шароити супориши давлатӣ онҳо аз ин миқдор зиёд гирифта наметавонанд) дар шароити ҳозира воситаи ҷиддии ҳавасмандгардонӣ намебошад. Супориши иҷтимоӣ бояд ба бастани шартномаҳои хоҷагии байни корхонаҳое, ки дар истеҳсол ва истифодаи компьютерҳои шахсӣ иштирок менамоянд, ҳавасманд гардонад. Аз тарафи дигар, ба ҷои он ки кооперативҳо ва коллективҳои муваққатии эҷодӣ умурҳои давлатиро шитоб кунонанд, бояд умури хизматрасонии МЭҲ ва техникаи ахборотию программавӣ ташкил карда шавад.

Дар шароити ҳозира ташкили корхонаҳои муштарак бо фирмаҳои хориҷӣ дар асосҳои давлатӣ ё кооперативӣ яке аз роҳҳои зиёд кардани истеҳсоли МЭҲ мебошад. Ин қабил корхонаҳо, ба фикри мо, ба вазоратҳои мавҷудае, ки техникаи электронии ҳисоббарорӣ истеҳсол менамоянд, тобеъ буданашон ҳатмӣ нест. Зиёда аз ин, чунин корхонаҳо, ки тахти назорати органҳои маҳаллии территориявӣ мебошанд, дар асосҳои кооперативӣ кор карда, самараи калони иқтисодӣ бахшида метавонанд, зеро онҳо ба ивази қисмҳои комплектшавандаи МЭҲ барои шарикони хориҷиашон маҳсулоти даркориро ба осонӣ дарьёфт мекунанд.

Истифодаи васеи МЭҲ-ҳои шахсӣ дар соҳаи информатикаи иҷтимоӣ ва хариди озодонаи онҳо имкон медиҳад, ки ҳам барои бозӣ, ҳам барои ҳисобу китоб дар кооперативҳо ва фаъолияти фардии меҳнатӣ, инчунин дар корхонаҳои давлатии соҳаи иҷтимоӣ васеъ кор фармуда шаванд.

Барои тезондан ва мутобиқ намудани кори оид ба ташкили коллективҳои муваққатии эҷодӣ дар соҳаи информатика дар правленияи республикавии ҷамъияти умумиттифоқии иқтисодӣ маркази хизматрасонии ахборотӣ, илмию техникӣ ва иқтисодии «Информатикаи иҷтимоӣ» барпо карда шудааст. Мақсади он вусъат додани корҳоест, ки бо инкишоф додани тадқиқот ва ҷорӣ намудани тавсияҳои оид ба тезондани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии хоҷагии халқ алоқаманд мебошанд. Ба ҷорӣ намудани воситаҳои информатика дар соҳаи иҷтимоӣ диққати асосӣ дода мешавад. Барои ин тадбирҳои инкишоф додани системаҳои байнисоҳавии автоматонидаи ахборот, барпо кардани базаҳои тақсими маълумотҳо, ки пеш аз ҳама ахбороти оиди аҳолӣ, процессҳои иҷтимоӣ ва объектҳоро фаро мегиранд, пешбинӣ гардидаанд. Барпо намудани системаҳои автоматонида, ки процессҳои ҳисоби музди кор, ба ҳисоби коркунон дар банки амонатӣ гузарондани он, додани пули молҳо ва хизматҳои гуногунро муттаҳид менамоянд, яке аз самтҳои муҳимтарин мебошад.

## ИНФОРМАТИКА МУҚОБИЛИ ИҚТИСОДИЁТИ «МАХФӢ»

Бисьёр корҳои ҳисобу китоби аҳолиро иҷро намудани МЭҲ ва тадриҷан гузаштан ба муомилаи бе пули нақд самараи калони иқтисодӣ хоҳад бахшид. Барои ин музди меҳнатро танҳо ба воситаи кассаҳои амонатӣ додан ва онро аз ҳисоби корхонаҳои давлатӣ ё кооперативҳо бе пули нақд гузарондан лозим аст. Ҳамин тавр дар роҳи даромади муфт ва макру фиреб монеаи калоне гузошта мешавад.

Якум, ошкор намудани «ҷонҳои мурда» ҳамоно осон мешавад, зеро ба роҳбарони бевиҷдоне, ки пештар ҳуҷҷати қалбакӣ тартиб медоданд, лозим меояд, ки акнун на бо бухгалтер ё кассири худ, балки бо ҳамаи амонатгузороне, ки музди ноҳақ мегирифтанд, забон як кунад. Аммо ин кор хеле душвор аст.

Дуюм, ба ҳисоби шахсӣ танҳо даромади меҳнатӣ дохил мешавад ва ба шумораи зиёди инспекторони молия, ки ба даромади кооперативҳо назорат мебаранд, зарурате намемонад. Табиист, ки роҳи даромади муфт ба кассаи амонатӣ баста мешавад. Бояд ҳамаи маҳдудиятҳои истифодаи ҳисоби ғайринақди воситаҳои корхонаҳо барҳам дода шаванд, то ки дар ин асос муносибатҳои байни онҳо осонтар гарданд. Ҳангоми гузаштан ба ҳисоби хоҷагӣ ба ташкилотҳо барои истифодаи ресурсҳои молиявиашон озодии комил додан лозим аст. Дар ин сурат фарқи байни миқдори умумии пул ва бо мол таъмин кардани он кам мешавад. Мувофиқи маълумоти Комитети давлатии СССР оид ба статистика пулҳои амонати аҳолӣ аз 278 миллиард сӯм зиёд аст, ҳаҷми миёнаи пули амонат 1441 сӯмро ташкил медиҳад. Ин миқдор пул бо молҳо таъмин карда нашудааст. Дар айни ҳол 3 фоизи аҳолӣ бештар аз 25 ҳазор сӯм пули амонат дорад (онҳое низ ҳастанд, ки садҳо ҳазор сӯм доранд), пули амонати 97 фоизи аҳолӣ ба ҳисоби миёна 30 сӯмро ташкил мекунад.

Аз тарафи дигар, системаи хариди молҳои арзишашон, масалан, бештар аз 100 сӯмро бо роҳи ҳисоби ғайри нақд танҳо ба ҳисоби кассаҳои амонатӣ гузаронидани пули он ҷорӣ намудан лозим аст. Дар ин ҳолат порахӯрону ҳаннотон ба пули худ чизе харида наметавонанд. Ҳоло ба кассаҳои амонатӣ ҳар гуна пулҳои ғайримеҳнатӣ дохил мешаванд ва сирри амонатро Конституция муҳофизат мекунад. Агар таклифи мо ҷорӣ шавад, он гоҳ дар сурати нигоҳ доштани сирри амонат

ба ҳисоб танҳо даромадҳои меҳнатӣ дохил гардида, миқдори маблағ кам не, балки, баръакс, зиёд мешавад. Зеро одамон кӯшиш мекунанд, ки даромади худро ба қайд дароварда, барои харидани молҳо кафолат пайдо кунанд.

Ҳамин тариқ, якум, мо дар бораи таносуби талабот ба молҳо ва миқдори пулҳои меҳнатӣ ахбороти ҳаққонӣ ба даст меоварем, дуюм, бо ҳаннотӣ, порахӯрӣ ва дигар зуҳуроти иқтисодиёти «махфӣ» ба осонӣ мубориза мебарем. Мувофиқи тавсияҳои ТДМ ба иқтисодиёти «махфӣ» ҳамаи навъҳои даромаде, ки аз онҳо андоз гирифта намешавад, дохил мегарданд. Инҳо порахӯрӣ, ҳаннотӣ, инчунин фоҳишагарию нашъамандӣ мебошанд, ки дар бораашон дер вақт ҳарф намезадем. Ҳамаи ин зуҳурот, ки аксаран характери ҷиноятӣ доранд, даромади калон медиҳанд ва ошкор кардани онҳо хеле душвор аст. Махсусан ҳисоб кардани миқдори маблағҳое душвор аст, ки дар иқтисодиёти «махфӣ» ба даст оварда мешаванд.

Иқтисодчиёни хориҷӣ масъалаи баҳисобгирии иқтисодиёти «махфӣ»-ро бодиққат меомӯзанд, зеро он 20—30 фоизи маҳсулоти умумии миллиро ташкил медиҳад. Мувофиқи баҳои олимон дар мамлакати мо вазни қиёсии иқтисодиёти «махфӣ» ба ҳамин андоза мебошад. Вай ба ҷамъият на фақат зарари иқтисодӣ, балки маънавӣ низ мерасонад. Ҷиҳати дигари зарароварии иқтисодиёти «махфӣ» ин порахӯрист, ки он, чун қоида, бо изофанависӣ алоқаманд буда, зарари дутарафа мерасонад: якум, маҳсулот бароварда намешавад, дуюм, маблағи калон аз муомилот гирифта, пинҳон карда мешавад ё онро як тӯда одамон барои харидани чизҳои қиматбаҳо ва дилхушӣ сарф мекунанд. Ниҳоят, майкашии дастӣ низ зарари ҷиддӣ меоварад, ки мувофиқи маълумоти Комитети давлатии СССР оид ба статистика соли 1987 ба ин мақсад 1 миллиону 400 тонна шакар сарф шудааст. Даромади майкашҳо зиёда аз 10 миллиард сӯмро ташкил медиҳад.

Инкишофи кооперативҳо ва фаъолияти фардии меҳнатӣ ба кам шудани ҳаҷми иқтисодиёти «махфӣ» мусоидат мекунад, зеро одамон фаъолияташонро ошкоро ба роҳ монда, ба давлат андоз медиҳанд. Бояд ба назар гирифт, ки бидуни ҷорӣ кардани ҳисоби ғайринақд камшавии ҳаҷми иқтисодиёти «махфӣ» ба сабабҳои зерин ночиз хоҳад буд:

якум, кооператорҳо ҳавасманд нестанд даромади худро махсусан дар соҳаи хизматрасонӣ эълон кунанд;

дуюм, агар тафтиш ба иҷрои супоришҳои шартномаҳо вобаста набошад, чи қадар пул кор кардани кооператорҳоро муайян кардан амалан имконнопазир аст;

сеюм, барои шахсоне, ки аз рӯи патент ба фаъолияти фардии меҳнатӣ машғуланд, ҳаҷми андоз аҳамияте надорад, зеро онҳо пули патентро дода, чи қадаре ки хоҳанд, пул кор мекунанд ва дар назди ягон органи назораткунанда ҳисобот намедиҳанд.

Умуман дар мамлакат дар квартали якуми соли гузашта кооператорон, ки шумораи умумии онҳо 245,7 ҳазор нафар буд, ҳамагӣ ба маблағи 325,7 миллион сӯм маҳсулот бароварданд ва хизмат расонданд, ҳарчанд ки мувофиқи баҳои олимон соли 1987 ба маблағи 30 миллиард сӯм маҳсулот бароварда ва хизмат расонда шуда буд, ки ба ҳисоб гирифта нашудаанд. Комилан равшан аст, ки маълумоти статистикӣ дар бораи музди меҳнат дар кооперация вазъияти воқеии корҳоро инъикос намекунад.

Шумораи шахсоне, ки бо фаъолияти кооперативӣ машғуланд, бо суръати хеле тез меафзояд. Вай дар як квартал ду баробар зиёд шуда, дар аввали нимсолаи дуюм бештар аз ним миллион нафарро ташкил дод (дуруст аст, ки шумораи кооператорҳо дар республикаҳо хеле нобаробар тақсим шудааст), бинобар ин дуруст ба ҳисоб гирифтани даромади онҳо аҳамияти калон дорад.

Чорӣ намудани информатикаи ичтимоӣ имкон медиҳад, ки зуҳуроти манфӣ дар кооперативҳо ва соҳаи фаъолияти фардии меҳнатӣ бартараф карда шавад. Барои ин маблағи бисьёр лозим нест ва зиёд кардану ҳатто истифода бурдани органҳои ҳифзи тартиботи ҳуқуқӣ ва дигар умури назорат ҳочате надорад.

## ИТТИҲОДИ ИСТЕЪМОЛКУНАНДАГОН ВА МЭҲ

Ба нотайёр будани савдо ва умури банк нигоҳ накарда компьютеронии соҳаи ичтимоӣ хаёли хом намебошад. Барои ин пештар супориши ичтимоӣ вучуд надошт. Ҳоло барои инкишоф додани системаи фиристонидани маълумотҳо дар байни марказҳои ҳисоббарорӣ кор бурда мешавад. Инкишоф додани сетҳое, ки МЭҲ-и муассисаҳои савдо ва дигар муассисаҳоро бо кассаҳои амонатӣ алоқаманд мекунанд, бояд яке аз самтҳои муҳимтарини ин кор бошад. Барои ин сифат ва эътимоднокии алоқаи автоматии телефониро беҳтар кардан лозим аст. Табиист, ки ичрои чунин программа дар сурати тарзу усулҳои мавчудаи барпо кардани системаи автоматии идоракунӣ ва ҳолати воқеии технологияи ахборотӣ дар мамлакат хеле мураккаб аст. Бо вучуди ин татбиқи программаро аз ҳалли масъалаҳои ҳамкории байни кассаҳои амонатӣ ва ташкилотҳое, ки музди меҳнат медиҳанд, аз як тараф, ва кассаҳои амонатию муассисаҳои савдо, аз тарафи дигар, сар кардан мумкин аст. Дар ин ҳолат иттиҳодияҳои харидорон (истеъмолкунандагон), ки бо компютерҳои шахсӣ мусаллаҳанд, дар ин ҳамкорӣ чун миёнаравҳо хизмат карда метавонанд. Иттиҳодро аз рӯи принципи территориявӣ, масалан, бо роҳи муттаҳид намудани сокинони як участкаи истиқоматӣ (управленияи хонаҳо), ҳам дар чои кор барпо кардан мумкин аст. Вазифаи иттиҳод аз он иборат аст, ки молҳои сермасрифро бевосита аз база гирифта, тақсим намояд. Тамоми ҳисобу китоб бе пули нақд ба чо оварда, рӯйхати пурраи молҳо бо ҳамаи аъзоён маслиҳат карда, дар хотири МЭҲ нигоҳ дошта мешавад. Пули молҳо аз ҳисоби аъзоёни иттиҳод, ки дар банки амонатӣ гузошта шудааст, ба ҳисоби база дохил мегардад. Ҳамин тариқ, адолати ичтимоӣ дар бобати бо молҳои сермасриф таъмин намудани аҳолӣ мустаҳкам мешавад. Дар ин ҳолат заруратн сарф кардани вақти зиёд барои магазинравӣ, чустучӯи молҳои зарурӣ, навбатпоӣ аз байн меравад. Ҳаёти одамон оромона ва муносибатҳои байни онҳо демократӣ мегардад. Ин на фақат самараи ичтимоӣ, балки иқтисодӣ ҳам мебахшад, зеро дарачаи зиндагонии одамон баланд ва талафи вақти кор кам мешавад.

Албатта, барпо намудани иттиҳодҳо проблемаи камчинии молҳоро пурра ҳал намекунад. Зеро пеш аз ҳама на масъалаи истеҳсолот, балки тақсимот ҳал мегардад. Аммо, чунон ки тачрибаи вилояти Целиноград нишон медиҳад, тақсимоти дурусти озуқаворӣ (бидуни тақсими пинҳонии онҳо, ки боиси ҳаннотӣ мешуд) имкон дод, ки аҳолӣ бо он хеле беҳтар таъмин карда шавад.

Дар республика, чун дар дигар ноҳияҳо, сети пинҳонии хизматрасонии савдо ба хешу таборон, шиносон ва ҳаннотон ба вучуд омадааст. Мувофиқи маълумотҳои тахминии умумиттифоқӣ аз дари ақиби магазинҳо ва базаҳо то 40 фоизи хӯрокворин камьёфт ва бештар аз 60 фоизи молҳои серхаридори истеъмоли халқ фурӯхта мешаванд.

Маълум мешавад, ки чорӣ кардани тартибот дар тақсими молҳо ба ду баробар афзудани фурӯши озодонаи онҳо дар магазинҳо мусоидат менамояд. Дар ин бобат иттиҳодҳо, ки ба ташкилотҳои касабавӣ ва назорати коргарӣ такья менамоянд, бояд роли калон бозанд. В. И. Ленин огоҳ мекард, ки агар дар сурати нокифоя будани миқдори молҳо ба савдои озод роҳ дода шавад, ҳаннотӣ аз ҳад зиёд авч ги-

рифта, нарх беандоза баланд ва барои оммаи бузурги аҳолӣ дастнорас мешавад.

Бояд қайд кард, ки идеяи барпо кардани иттиҳодҳо нав нест ва он ҳанӯз дар мобайни асри XIX, ки ба ин монанд ҷамъиятҳо дар Швеция ташкил ёфтанд, пайдо шуда буд. Одамон пеш аз ҳама барои он муттаҳид мешуданд, ки ба фармонфармоии истеҳсолкунандагон муқобилат карда, нархи молҳои зарурати аввалро, ки миқдоран кам бароварда мешуданд, ба низом дароранд. Бо вуҷуди он ки ҳоло дар Швеция моли камьёфт аслан вуҷуд надорад, иттиҳодҳои истеъмолкунандагон бештар аз 90 фоизи аҳолиро дар бар мегиранд ва ҳатто барои истеҳсоли молҳои муваққатан камьёфт корхонаҳои худро барпо мекунанд. Иттиҳодҳо на фақат ба тақсимоти дурусти молҳо, балки ба афзудани истеҳсоли онҳо низ мусоидат менамоянд, зеро онҳо дар хусуси истеҳсоли молҳои зарур маълумот ғун ва ҷамъбаст мекунанд. Таҷрибаи барпо кардани ҷамъиятҳои харидорон дар солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ дар мамлакати мо ҳам вуҷуд дошт. Чунин иттиҳодҳо ҳоло дар Корея, Куба, Хитой ва дигар мамлакатҳо ҳастанд. Ин таҷриба бо мазмуни нав ғанӣ мегардад. Дар мамлакатҳои мутараққӣ ҷамъиятҳои истеъмолкунандагон асосан молҳоро тақсим намекунанд, балки ба сифати онҳо назорат бурда, барои зиёд шудани хелҳои молҳо таклиф мегузоранд. Масалан, ҷамъияти истеъмолкунандагони ШМА журнали махсусро бо тиражи 3,5 миллион нусха нашр намуда, дар он ба молҳои гуногун баҳо медиҳад. Ин дар оянда дар мамлакати мо низ бояд асоси фаъолияти иттиҳодҳои истеъмолкунандагон гардад.

Структураи демократии иттиҳод, ҷорӣ намудани ҳисобу китоб бо истифодаи МЭҲ имкон медиҳад, ки ҳамаи материалҳо дастрас бошанд. Ин кафолати кори бомуваффақият ва софдилонаи роҳбарони он мебошад. Музди меҳнати аъзоёни штатии совети иттиҳод аз ҳисоби аъзоҳаққӣ дохил мешавад. Аз афташ, 2—3 сӯм додани ҳаққи аъзогии ҳарсола барои аҳли оила душвор нест, вале он имкон медиҳад, ки онҳо молҳои заруриро бе душворӣ ба даст оранд. Агар иттиҳод якчанд ҳазор нафар аъзоёнро муттаҳид намояд, он гоҳ маблағи ҳаққи аъзогӣ ҳам барои харидани МЭҲ, ҳам барои хароҷоти ҷорӣ кифоя мекунад.

Дар айни ҳол иттиҳодҳо барои беҳтар қонеъ гардондани талаботи аъзоёни худ мубодилаи мол карда метавонанд. Зимнан ҳудуди ҳамкории иттиҳодҳо тадриҷан васеъ мешавад. Иттиҳодҳо минбаъд барои гирифтани маснуоти конкретӣ бо кооперативҳо низ шартнома баста, фаъолияти худро дар бобати бо молҳои камчини серхаридор таъмин намудани аъзоёнашон вусъат дода метавонанд.

Ба ақидаи мо, агар комплекси манзили ҷавонон (КМҶ)-ро на танҳо чун истиқоматгоҳ, балки чун маишати нави иҷтимоӣ диди назар кунем, пас вай модели тайёри иттиҳоди истеъмолкунандагон мебошад. Бинобар ин шояд татбиқи идеяҳои лоиҳаи информатикаи иҷтимоӣ яке аз соҳаҳои фаъолияти КМҶ гардад.

Барои иттиҳодҳои истеъмолкунандагон, ки дар корхонаҳо ташкил меёбанд, соҳаи нави фаъолият пайдо мешавад. Вай бо қабули чунин низомнома алоқаманд аст, ки мувофиқи он ташкилотҳо метавонанд мустақилона дар бозори хориҷӣ хариду фурӯш кунанд ва валютаи ба даст овардаашонро истифода баранд. Масалан, иттиҳодияи вертолётҳои Қазон як қисми валютаи аз фурӯши маҳсулот ба даст овардаашро бо қарори совети коллективи меҳнатӣ барои аз хориҷа харидани молҳои сермасриф сарф кард. Бо ҳамин роҳ барои коркунони иттиҳодия молҳои камьёфти илова ба план ба даст оварда шуданд.

Иттиҳодҳо аввалин шуда техникаи ҳисоббарориро истифода бурда, бидуни маблағгузориҳои асосии давлат асоси техникӣ ва кадрии информатиконии ҷамъиятро гузошта метавонанд. Онҳо худашон МЭҲро аз истеҳсолкунандагон харида, барои истифода бурдани ин мошин-

ҳо кадрҳо тайёр карда метавонанд. Минбаъд бошад, баробари афзудани истеҳсол ва фурӯши МЭҲ онҳо бо нархи арзон ба корхонаҳои давлатӣ низ дохил мешаванд. Дар мӯҳлати кӯтоҳ имконият пайдо мегардад, ки масъалаҳои барпо кардан ва истифода бурдани базаҳои тақсими маълумотҳои гуногун ҳал карда шаванд. Ин базаҳо тадриҷан мувофиқи дархостаашон ба ташкилотҳо, аз ҷумла ба гражданинҳои алоҳида дар асоси ҳисоби хоҷагӣ мунтазам хизмат хоҳанд расонд.

Таклифҳои ман шояд ба назар зиддидемократӣ намоянд, зеро тавсия мекунам, ки назорат пурзӯр карда шавад. Аммо саъю кӯшиши муҳофизат кардани аксарияти аъзоёни ҷамъият аз унсурони алоҳидаи аз ҷиҳати иҷтимоӣ зарарнок хилофи демократия намебошад. Дар бисьёр мамлакатҳои мутараққӣ то 90 фоизи ҳисобу китоби молиявии аҳолӣ компьютеронида шудааст. Пур кардани варақаи баённома дар бораи даромад кори муқаррарӣ гардидааст ва ҳеҷ кас онро поймол намудани ҳуқуқи инсон намешуморад. Одамони советӣ ҳангоми ба хориҷа рафтан дар боҷхона варақаи баённомаро пур мекунанд, ҳама дар аэропорт аз таҳти назорати махсус мегузаранд ва касе ба ин эътироз баён намекунад.

Албатта, ҷорӣ кардани ҳамаи ин махсусан аз ҷиҳати ташкилӣ душвор аст, чунки бартараф сохтани қолабҳои кӯҳнаи тафаккур лозим меояд, аммо барои ин ҳавасмандии маънавию моддии одамонро истифод бурдан зарур аст.

## Шеваи кори В. И. ЛЕНИН

● Ленин дар маҷлисҳо раисӣ карда ҳеҷ гоҳ иддао намекард, ки ақидаи ӯ сухани охирин ҳисоб шавад. Дар ҳамаи маҷлисҳои КМ ва Совети меҳнат ва мудофиа дар сурати хурдтарин ихтилофи ақидаву пешниҳодот овоздиҳӣ қоида буд. Чизи асосие, ки Ленин ҳамеша кӯшиш мекард, он буд, ки мардум дурустии далелҳо ё гузориши вазифаро фаҳманд, мӯътақид шаванд ва маҳз ҳамин ҳамеша бояд асоси қарорҳои дуруст бошад.

● Вақте ба В. И. Ленин лозим меомад арзеро бишнавад ва ё бо касе сӯҳбат кунад, иборaву муҳокимаронии умумиро тоби шунидан надошт, коройи ва дақиқиро дӯст медошт. Санад барои ӯ чизи асосӣ буд. Ва ӯ пеш аз ҳама ҳаминро талаб мекард.

● Сароҳати афкор, дарки фаврии моҳияти ҳамаи масъалаҳо, принципнокӣ, риояи қатъии меъёрҳои кори рафиқонаю коллективӣ, ҳассосии ғайриоддӣ, фавран дарьёфтани он ки чӣ дуруст асту чӣ нодуруст, ҷуръат ва вусъати муносибати ӯ ба ҳар гуна масъалаҳо, қобилияти фавқулоддаи мулоҳиза кардану ба назар гирифтани ҳамаи вазъиятҳо, тавоноии мутаваҷҷеҳ сохтан ба чизи асоситарин — чунинанд сифатҳое, ки Ленин дар маҷлисҳо, дар вазъияти корӣ зоҳир мекард.

**Р. МИРЗОЕВ,**
**доктори илми иқтисодӣ**

# ЗАМИНАҲОИ ОБЪЕКТИВӢ МУҲАЙЁАНД

**Дар мақолаи Ҷ. Каримов, Г. Кошлаков ва Р. Раҳимов «Ҳисоби хоҷагии зинаи республикавӣ», ки дар журнали «Коммунисти Тоҷикистон» № 3, соли 1989 чоп шудааст, тайёрии республикаи мо барои гузаштан ба ҳисоби хоҷагии территориявӣ таҳлил карда, имконоти ба он гузаштани ноҳияҳои дараҷаи тараққии индустрӣ ва иқтисодиашон гуногун аз ҷиҳати назариявӣ асоснок карда шудааст. Ба фикри ман, ҳоло аз хусуси имконият ва мувофиқи мақсад будани ҳисоби хоҷагии территориявӣ сухан рондан мумкин аст. Вай дар зинаи республикавӣ ва вилоятӣ зарур аст. Аз ин рӯ, ман концепцияи худро оиди марҳала ба марҳала ба ҳисоби хоҷагӣ гузаронидани республика баён мекунам.**

## Ба манфиати ҳамаи миллатҳо

ДИГАРГУНСОЗИҲОИ ҳозираи революционӣ ва бозсозии системаи идоракунӣ барои мутобиқ кардани манфиатҳои ҷамъиятӣ ва шахсӣ имкониятҳои нав муҳайё карданд. Акнун сухан дар бораи ба ҳисоб гирифтани тамоми манфиатҳо — манфиатҳои шахс, коллектив, синф, миллатҳо, халқиятҳо, гурӯҳҳои иҷтимоӣ ва касбӣ меравад.

Вусъату инкишофи ҳисоби пурраи хоҷагии корхонаҳо ва демократиконии системаи идоракунии хоҷагии халқ, ба Советҳои депутатҳои халқ баргардондани на фақат ваколати ҳокимият, балки ваколати иқтисодӣ низ барои тадриҷан ташаккул додани муносибатҳои ҳисоби хоҷагии территориявӣ заминаҳои объективӣ ба вуҷуд меоваранд.

**Мақсади** вусъати ҳисоби хоҷагии территориявӣ аз ду чиз иборат аст. Аз як тараф — мустаҳкам кардани комплекси хоҷагии халқи СССР дар асоси гузаштан аз идоракунии монополии идоравӣ ва фармонфармоии маъмурӣ ба усулҳои иқтисодии ҳисоби хоҷагии мутобиқгардонии манфиатҳои умумииттифоқӣ, идоравӣ ва территориявии тараққиёт. Аз тарафи дигар — вусъат додани системаи ҳисоби хоҷагии идоракунии таъсисотҳои томи территориявии истеҳсолӣ ва миллию иҷтимоӣ дар ҳайати комплекси ягонаи хоҷагии халқи СССР. Ин, пеш аз ҳама, вазифаи истифода бурдани фишангҳои иҷтимоию иқтисодии худинкишоф ва худташкиле мебошад, ки онҳо тавсифоти муҳимтарин ва хусусиятҳои сифатии ноҳияҳои мамлакатро муайян менамоянд.

Шаклҳои гуногуни татбиқи моликияти социалистӣ ба воситаҳои истеҳсолот дар СССР дар асоси нуктаи Конституцияи СССР оид ба харак-

тери умумихалқӣ, умумииттифоқии моликият ба замин, дигар сарватҳои табиӣ, инчунин истеҳсолоти асосӣ, банкҳо ва дигар молу мулк такмил ва инкишоф дода мешаванд. Ин нуктаи асосӣ таҳкурсии амали иқтисодиёти мамлакат чун комплекси ягонаи хоҷагии халқ аст ва ба манфиати ҳамаи миллату халқиятҳои СССР мебошад. Ин асоси иқтисодии ҷамъияти социалистӣ буда, имконият медиҳад, ки сиёсати ягонаи иҷтимоию иқтисодӣ ба амал бароварда, қувваҳои истеҳсолкунанда оқилона ҷой гиронда, системаҳои ягонаи нақлиётӣ ва энергетикӣ барпо карда шаванд. Вай заминаи муқтадири интеграция дар асоси тақсимоти умумииттифоқии меҳнат, кооперация, муттаҳидгардонии воситаҳо ва ресурсҳои республикаҳои иттифоқӣ мебошад.

Муносибатҳои ҳисоби хоҷагии истеҳсолӣ бояд ҳамаи зинаҳо ва такрористеҳсоли системаи ноҳиявиро аз ҷиҳати иқтисодӣ асоснок намоянд. Ҳангоми муайян кардани муносибатҳои ҳисоби хоҷагии ноҳиявӣ сабабҳои дохилии тахсис, кооперативонӣ ва тараққиёти комплексии хоҷагии территорияи томро ошкор намуда, омилҳои табиию ҷуғрофӣ, иқтисодӣ, сиёсӣ, иҷтимоӣ ва дигар омилҳоро, ки бутунии территорияро таъмин мекунанд, бояд ба назар гирифт. Агар дар рафти тадқиқи ягон территория маълум гардад, ки тавсифоти муҳимтарини соҳаҳои истеҳсолӣ ва иҷтимоии он асосан зери таъсири омилҳои берунӣ ташаккул меёбад, онгоҳ танҳо чунин хулоса бароварда мешавад: территорияи мазкур барои ба амал баровардани процесси томи такрористеҳсол ҳанӯз тайёр нест ва дар он барои вусъати ҳисоби хоҷагии территориявӣ ҳанӯз шароит муҳайё нашудааст (масалан, ВАБК). Чунин ноҳияҳо бояд зери васояти махсуси давлат бошанд ва бо дотация таъмин карда шаванд.

Назарияи ҳисоби хоҷагии ноҳиявӣ бояд дар як вақт бо ду самти аз ҷиҳати диалектикӣ бо ҳам алоқаманд инкишоф ёбад. Ин дар асоси ҷамъбаст намудани таҷриба ҳосил кардани донишҳои нав дар бораи инкишофи муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ дар комплекси ягонаи хоҷагии халқи (КЯХХ) СССР ҳам онд ба соҳа, ҳам оид ба территория мебошад. Самти дуюм аз татбиқи донишҳои бадастомада дар корхонаҳои соҳа ва территорияи мушаххас иборат аст, ки ин муайян намудани ба ном ҳадди шароитҳо, яъне баъзе тавсифоти макону замон ва дигар тавсифоти объектҳои муҳимтарини системаи ноҳиявиро тақозо дорад.

## Шароитҳои пешакии инкишофи ҳисоби хоҷагии территориявӣ

ПЕШ АЗ ОН КИ процесси васеъ ва амиқшавии ҳисоби хоҷагии дохили ноҳиявӣ ба амал ояд, бояд шаклҳои ҳисоби хоҷагии идоракунии умуман хоҷагии халқ ва ноҳияҳои алоҳидаи иқтисодии он ташаккул ёбанд. Такмили ҳамкории маркази умумииттифоқӣ ва республикаи иттифоқӣ дар бобати тараққӣ додан ва ҷой гирондани истеҳсолот дар территорияи республика аҳамияти калон дорад. Шароити ҳисоби хоҷагии амали хоҷагии халқи республикаи иттифоқӣ аз бисёр ҷиҳат ба самараи тахсис ва тараққии комплексии он вобаста аст. Ин шароит мавқеи республикаи иттифоқиро дар системаи такрористеҳсоли ҷамъиятӣ ва роҳҳои мувозанаи онро муайян менамояд.

То ба қарибиҳо дар мамлакати мо муносибатҳои соҳавӣ ба ҷойгиронии корхонаҳо аз рӯи территорияи мамлакат афзалият дошт ва ин боиси концентрацияи алоҳида-алоҳидаи истеҳсолот, афзудани сохтмони корхонаҳои калон ва аз эътибор дур мондани корхонаҳои хурду миёнае гардид, ки онҳо аз ҷиҳати технологию иқтисодӣ бо ҳам алоқаманд буда, эҳтиёҷоти аҳолии территорияро қонеъ мекунанд.

Дар шароити нав номгӯи маҳдуди маҳсулоти муҳимтарини ниҳоиро муайян кардани маркази умумииттифоқӣ (70—80 ҳазор адад) мувофиқи мақсад аст, ки структураи он ба таносуби умумии микроиқтисодии КЯХХ-и СССР мусоидат менамояд. Ин номгӯи супориши давлатии СССР буда, ҷойгиронии онро дар территорияи мамлакат аз нуқтаи назари манфиатҳои ҷамъиятӣ бояд Госплани СССР мувофиқи таклифҳои вазоратҳои СССР асоснок намояд. Иҷрои ин вазифа дар асоси баҳоҳои экспертӣ, маълумотҳои мутахассисон ва истифодаи модели иқтисодию математикии байнисоҳавӣ ва байнирайонӣ имконпазир мебошад. Аз рӯи ҳамин гуна модель вариантҳои тақсими ҳаҷми истеҳсоли маҳсулотро, ки барои КЯХХ мақбул буда, ба номгӯи супоришҳои давлатии территориявию соҳавӣ дохил мешавад, муайян кардан мумкин аст.

Сипас вазифаи хеле муҳими бартараф намудани зиддияти байни манфиатҳои умумииттифоқӣ ва ноҳиявӣ ба миён меояд, ки онро дар шароити пештара асосан бо усулҳои фармондиҳию фишороварӣ ҳал мекарданду аксар вақт манфиатҳои ноҳиявиро ба эътибор намегирифтанд. Бо ҳамин аслан зиддият амиқтар шуда, дар цикли навбатии такрористеҳсол ба шакли боз ҳам мураккабтар зоҳир мегардид. Масалан, республика аз ҳисоби тараққии беҳади пахтакорӣ ба «натиҷаҳои калон» ноил шуда, мавқеи худро дар боби истеҳсоли маҳсулоти озуқавӣ сол аз сол аз даст медод, ки ин ба шуғли аз ҳад зиёди аҳолӣ дар хоҷагии шахсӣ, ҳаракати сусти миграционӣ, боқӣ мондани тарзи патриархалии ҳаёти вай таъсир мекард.

Ҳангоми такмили планкашии мутамарказ бояд ба назар гирифт, ки агар ҷойгирии истеҳсолот ва муайян кардани тахсиси соҳавии ноҳия мувофиқи манфиатҳои умуман хоҷагии халқ ба амал бароварда шавад, пас ба дараҷаи балан зиёд кардани самараи умумии система дар сурати мавҷудияти ресурсҳои муайян вазифаи соҳавӣ мебошад. Вале он, албатта, маблағи калонеро ташкил медиҳад, ки дар асоси хеле зиёд кардани самараи маҳаллии ноҳия ба даст овардан мумкин аст. Дар сурати мутобиқгардонии умумииттифоқӣ бурди умуман система дар назар дошта мешавад, вале дар ин маврид вазъияти ноҳияҳои алоҳида назар ба дигар ноҳияҳо беҳтар мешавад. Масалан, дар солҳои 1970 — 1985 афзоиши маблағгузории асосӣ ба ҳисоби миёнаи афзоиши аҳолӣ дар СССР назар ба ҳамин гуна нишондиҳандаи республика 16 баробар зиёд буд. Маблағгузории асосӣ ба ҳисоби ҳар сари аҳолии республика дар солҳои 1980 — 1987 назар ба дараҷаи миёнаи иттифоқӣ бештар аз 2 баробар кам ва назар ба ҳамаи республикаҳои иттифоқӣ низ камтар буд.

Механизми зудамали мувофиқати манфиатҳои умуман система ва манфиатҳои зерсистемаро муайян кардан лозим аст. Дар он бояд механизми подоши марказонидаи «зарари» маҳаллӣ, ки ноҳия ҳангоми ҷойгиронии истеҳсолот дидааст, звенои муҳим қарор гирифта бошад. Ё худ вазифаи чунин механизмро бояд тавассути имкониятҳои васеи фишангҳои иқтисодӣ (нарх, кредит, фоизи банк, нормативҳои ҳиссаҷудокунӣ ба бюҷети давлатӣ ва ғайра) адо намуд.

Номгӯи супориши давлатӣ бояд бо омилҳои ҳисоби хоҷагии бештар мусоиди тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ қувват дода шавад. Он гоҳ баланд бардоштани қобилияти рақобаткунии истеҳсолот барои қабули супориши давлатӣ вазифаи муҳимтарини органҳои ноҳиявии идоракунӣ гардида, иҷрои ин супориш бо фонди афзалиятнок, даромаднокӣ ва обрӯи баланди давлат чун супоришдиҳанда таъмин карда мешавад.

Зимни супоришҳои давлатӣ дар асоси принципҳои худхарҷбарорӣ на фақат барои барпо намудани иқтидорҳои нав, реконструкция ё бо техникаи нав таъмин кардани истеҳсолот, балки барои сохтмони иҷтимоию маданӣ дар территорияи республика низ маблағҳои иловагӣ ҷудо кардан мумкин аст. Барои интихоби роҳҳои истифодаи маблағгузори-

ҳои соҳавӣ органҳои территориявии идоракунӣ ҳуқуқи пурра пайдо мекунанд. Бояд конверсияи маблағгузориҳо, истифодаи бемамониати маблағҳо барои мақсадҳои муайянкардаи органҳои идоракунии территория таъмин карда шавад.

Мустақилии территориявии корхонаю иттиҳодияҳои истеҳсолиро низ дар ҳалли масъалаҳои истифодаи маблағҳои иловагӣ барои сохтмони нав, васею реконструкция ва бо техникаи нав таъмин кардани истеҳсолот ё худ зиёд намудани фондҳои музди меҳнат, сохтмони иҷтимоию маданӣ ва дигар тадбирҳое, ки бо истифодаи иловагии омили инсонӣ алоқаманд мебошанд, ҳамин тавр таъмин кардан мумкин аст. Органҳои территориявии идоракунӣ, иттиҳодияҳои истеҳсолӣ бояд структураи истифодаи маблағҳои бо супоришҳои давлатӣ муайяншударо дар асоси принципҳои самаранокии нисбии иқтисодӣ ва худхарҷбарорӣ беҳтар намоянд. Ҳангоми муқоисаи вариантҳо нормативҳои се программаи комплексии ноҳиявӣ, ки онҳо бояд мувофиқати иҷрои вазифаҳои умумииттифоқӣ ва идоравиро бо манфиатҳои илмию техникӣ, иҷтимоӣ ва экологии тараққиёти территория таъмин намоянд, ҳамчун воситаи маҳдудкунанда амал хоҳанд кард.

Республикаи иттифоқӣ бояд фишангҳои иқтисодӣ ва дигар фишангҳо дошта бошад, то ки манфиатҳои территорияро муҳофизат намуда, ба хатоҳои идоравӣ муқобилат карда тавонад. Аммо ин муқобилат набояд аз ҳад гузашта, боиси маҳалчигӣ гардад. Бинобар ин республикаи иттифоқӣ стандартҳои умумииттифоқии истеҳсолӣ, иҷтимоӣ ва экологии муқарраркардаи давлатро ба назар гирифта ва онҳоро вобаста ба шароити ноҳия тағьир дода, се программаи дарозмӯҳлати (барои 15—20 сол) комплексӣ: прогресси илму техника; тараққиёти иҷтимоӣ ва некӯаҳволӣ; муҳофизат ва истифодаи оқилонаи ресурсҳои табииро тартиб диҳад. Асоси ин программаҳоро бояд нормативҳои илмию техникӣ, иҷтимоӣ ва экологие ташкил диҳанд, ки шароитҳои пешакии (онро Совети Олии республикаи иттифоқӣ қонунан тасдиқ карда бошад) тараққӣ ва ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунандаро дар территорияи ноҳия инъикос менамоянд.

Дар хусуси маҳсулоти асосан ба бозори дохилии республикаи иттифоқӣ дохилшаванда ҳаминро бояд гуфт, ки татбиқи шартномаҳои бевоситаи хоҷагии байни истеҳсолкунандагон ва истеъмолкунандагони маҳсулот ба мақсад мувофиқ мебошанд, инчунин бо назардошти коньюнктураи бозори дохилии ноҳия имкониятҳои худтанзимро истифода бурдан мумкин аст.

Роҳҳои зикршудаи ташаккули соҳаҳои тахсиси республикаи иттифоқӣ мутобиқати манфиатҳои онро бо манфиатҳои умумииттифоқӣ таъмин намуда, имкон медиҳанд, ки зиддиятҳои байни онҳо дар асоси принципҳои централизми демократӣ ва истифодаи механизми ба ин принципҳо айниятдори ҳисоби хоҷагии молиявию иқтисодӣ объективона ҳал карда шаванд.

Маҷмӯи тадбирҳои дигаре, ки барои вусъату инкишофи ҳисоби хоҷагии территориявӣ заруранд, бо ислоҳоти нарх ва такомулоти муносибатҳои тақсимот алоқаманд мебошад. Тафовути нарх аз арзиш, ки давлат барои аз як соҳа ба соҳаи дигар гузарондани маблағ (ба дараҷае самарабахш) истифода мебурд, аз нимаи дуюми солҳои 60-ум, дар шароити ҳукмронии монополияи идоравӣ хусусияти идоранашавандагӣ пайдо намуд ва хилофи принципҳои ҳисоби хоҷагии мубодилоти эквивалентии маҳсулот ва тақсимоти мувофиқи меҳнат гардид.

Гап дар он аст, ки дар СССР модели серхарҷи нархи яклухт қабул шудааст, ки дар шароити он даромади соф мутаносибан ба сарфи меҳнат бо назардошти фондталабии маҳсулот муайян карда мешавад. Нарх бо нишондиҳандаи даромаднокии истеҳсолот, ки чун муносибати фонда ба фондҳои истеҳсолӣ ҳисобида мешавад, алоқаманд аст. Дар сурати

чунин модель фоидаи нисбатан калон ба нархи маҳсулоти бештар масолеҳу фондталаб зам карда мешавад.

Ғайр аз ин, дар андози ҳозираи муомилот қисми зиёди рентаи дифференциалӣ, ки дар хоҷагии қишлоқ ба вуҷуд меояд, амалӣ мегардад. Ин қисми даромади софи ба соҳаҳои коркарди маҳсулоти хоҷагии қишлоқ додашуда ҳиссаи маҳсулоти изофа буда, дар районҳое истеҳсол шудааст, ки хароҷоти истеҳсолоташон назар ба хароҷоти миёнаи районҳои дигар камтар аст ва ин хароҷоти миёна асоси нарх қарор гирифтааст. Нархи минтақавии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, ки дар заминҳои беҳтарин истеҳсол мешавад, тамоми ҳаҷми даромади софи ин заминҳоро дар бар намегирад. Бинобар ин, агар маҳсулоти дар заминҳои беҳтарин истеҳсолшуда берун аз ноҳияи иқтисодӣ аз нав кор карда шавад, он гоҳ як қисми даромади софи дар ноҳия бавуҷудомада ба ноҳияҳои дигар ба шакли андози муомилот дода мешавад.

Ғайр аз ин, системаи ҳозираи нарх дар СССР тавре, ки аз хоҷагии қишлоқ ба саноат гузаштани даромади софро таъмин менамояд. Сабаби ин баланд шудани нархи маҳсулоти саноат ва паст шудани нархи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ мебошад. Умуман дар мамлакат арзиши маҳсулоти софи хоҷагии қишлоқ ба таври сунъӣ ду баробар кам ва арзиши маҳсулоти саноат ҳамин қадар зиёд карда шудааст.

Барои ҳамин дар ноҳияҳое, ки вазни қиёсии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ зиёд буда, хоҷагии қишлоқ дар шароити бештар мусоид тараққӣ дода мешавад, қисми зиёди маҳсулот ба дигар районҳо фиристода мешавад. Дар ин ҷо соҳаҳои камтар фондталаби саноат воқеъ гардида, ба даромади миллии ҳосилшуда баҳои паст дода мешавад. Чунин хаёл пайдо мегардад, ки ин ноҳияҳо ба берун камтар маҳсулот дода, аз он ҷо бештар маҳсулот мегирифта бошанд. Дар натиҷаи амали ин омилҳо даромади миллии бо нарх ҳисобидашудаи республика назар ба даромади миллии ҳақиқӣ тақрибан 30 фоиз кам карда мешавад.

Дар мамлакати мо барои татбиқи қонуни тақсимот аз рӯи меҳнат амалан шароит фароҳам оварда нашудааст, оид ба таносубҳои территориявӣ, ки мувофиқи онҳо даромади миллӣ ҳосил мешавад, маълумотҳои саҳеҳ мавҷуд нестанд, мавкеи республикаҳои иттифоқӣ дар бобати ҳосил кардани даромади мамлакат нодуруст нишон дода мешавад. Бинобар ин бидуниислоҳоти нарх ва такомулоти муносибатҳои тақсимот татбиқи принципе, ки мувофиқи он ҳисоби хоҷагии территориявӣ бояд ба алоқаи зичи маблағҳои сохтмони иҷтимоию маданӣ ва натиҷаҳои кори соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ қарор гирифта бошад, на аз ҷиҳати назариявӣ ва на аз ҷиҳати сиёсӣ асоснок карда нашудааст.

## Шартҳои асосии ҳисоби хоҷагии территориявӣ

ШАРТИ муҳими вусъат ёфтани ҳисоби хоҷагии ноҳиявӣ такмили муносибатҳои мутақобилаи республикаи иттифоқӣ ва органҳои умумиттифоқии идоракунӣ дар боби муқаррар намудани маблағи умумии пардохт ба бюҷети умумиттифоқии давлат мебошад. Чизи асосӣ ин аст, ки қисми даромади миллии дар ихтиёри территория боқимонда аз рӯи нормативҳо ва пардохти устувори дерамалкунанда муайян карда мешавад. Ин барои афзоиши самараи истеҳсолоти ноҳия аз ҷиҳати иқтисодӣ хавасманд мегардонад. Татбиқи ин нуктаи принципиалӣ ба органҳои территориявии идоракунӣ имкон медиҳад, ки ҳуқуқу имкониятҳое-

ро, ки дар солҳои 80-ум соҳиб шуданд, пурра истифода баранд. Онҳо акнун чун субъектҳои баробарҳуқуқи идоракунии процессҳои истеҳсолӣ ва иҷтимоии территорияашон амал намуда, ба сохтмони иҷтимоию маданӣ пурра роҳбарӣ карда, ресурсҳои территория ва неруи истеҳсолиро оқилона ва интенсивона истифода бурда, корҳои оиди тараққиёти инфраструктураи истеҳсолиро мутобиқ сохта метавонанд.

Ба вусъати фаъолияти органҳои территориявии идоракунӣ ҳамин ҳам мусоидат мекунад, ки бюҷети онҳо акнун бо натиҷаҳои фаъолияти хоҷагии ҳамаи корхонаҳои дар территория воқеъгардида қатъи назар аз тобеияти онҳо зич алоқаманд мебошад.

Органҳои территориявии идоракунӣ ба манбаъҳои нави худии маблағи тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ соҳиб гардида, бояд ташаббуси маҳалро барои мустаҳкам намудани базаи моддию техникии корхонаҳои тобеи идоравӣ инкишоф дода, барои кори самарабахши онҳо шароити инфраструктурӣ муҳайё намоянд. Суръати тараққиёт ва самараи кори корхонаҳои ҳамаи зинаҳои тобеият ҳар қадар баланд бошад, ҳиссаҷудокунӣ ба бюҷети маҳаллӣ ҳамон қадар зиёд мешавад. Ин, дар навбати худ, имконияти органҳои территориявии идоракуниро барои тезонидани сохтмони инфраструктураи истеҳсолӣ ва иҷтимоӣ хеле афзун мегардонад.

## Вазифаҳои органҳои территориявии идоракунӣ

БИНОБАР он ки ҳисоби хоҷагии территориявӣ вобастагии бевоситаи байни ҳаҷми ресурсҳои тараққиёти иҷтимоию мадании ноҳияҳо ва самаранокии кори корхонаҳои ҳамин территорияро муқаррар менамояд, вусъати он дар ноҳия иҷро намудани вазифаҳои такрористеҳсоли ресурсҳои гуногунро (ресурсҳои меҳнатӣ, инфраструктурӣ, табииро) барои таъмини мувозанаи байни зерсистемаҳои иқтисодӣ, демографӣ, табиии ноҳия талаб мекунад. Ин боиси васеъ шудани доираи фаъолияти системаи ноҳиявии идоракунӣ дар самтҳои асосии зерин мегардад: хизматрасонии иҷтимоӣ ва истеҳсолии инфраструктурӣ; сохтмони ғайриистеҳсолӣ ва сохтмони корхонаҳои соҳаи умумӣ; истеҳсоли маҳсулоти таъиноти байнисоҳавӣ, молҳои истеъмоли халқ; истеҳсолоти агросаноатӣ; мутобиқати байнисоҳавӣ ва тараққию истифодаи оқилонаи ресурсҳои соҳаҳои гуногун, ҷорӣ намудани навигариҳо, назорати ғайриидоравӣ ва экспертизаи фаъолияти хоҷагӣ.

Барои бомуваффақият иҷро намудани ин вазифаҳо ба системаи территориявии идоракунӣ ресурсҳои гуногуни ноҳия (ресурсҳои меҳнатӣ, табиӣ, инфраструктурӣ) вобаста намуда, истифодаи пулакии ин ресурсҳо барои ҳамаи корхонаҳо ва ташкилотҳои ҳисоби хоҷагӣ ҷорӣ карда мешавад. Соҳаҳо ва ташкилотҳои хоҷагиеро, ки дар доираи процесси дохилиноҳиявии такрористеҳсол амал мекунанд ва маҳсулоташон асосан дар бозори дохили ноҳия ба фурӯш меравад, ноҳия пурра идора хоҳад кард. Ғайр аз ин ҳам аз ҳисоби ресурсҳои худӣ ва ҳам бо роҳи якҷоя кардани маблағи корхонаҳо ба тариқи иштироки саҳмдорона ва дар асосҳои кооперативӣ корхонаҳо ва ташкилотҳои нави территориявии истеҳсолӣ ва ғайриистеҳсолӣ барпо карда мешаванд. Дар ноҳия фондҳои тараққиёти территориявӣ барпо карда аз пулҷудокунии бюҷетӣ ба пулҷудокунии ҳисоби хоҷагӣ гузашта мешавад.



Натиҷаҳои фаъолияти хоҷагии ноҳия ва натиҷаҳои кори ҳамаи

корхонаю ташкилотҳои воқеи территорияи он ва амали системаи ноҳиявии идоракунӣ ташкил меёбад.

Сабаби сифатан гуногун будани натиҷаҳои фаъолияти хоҷагии ноҳия хусусиятҳои татбиқи принципи ҳисоби хоҷагӣ — аз ҳисоби даромад баровардани хароҷот ва хусусияти тарзҳои ташаккульёбии даромад мебошад. Як қисми даромад, мисли даромади дигар объектҳои ҳисоби хоҷагӣ, аз ҳисоби музди меҳнат, маҳсулот ва хизматрасонии корхонаю ташкилотҳои тобеи ноҳиявӣ ташкил меёбад. Қисми фоидаи тадбирҳои мутобиқгардонии байнисоҳавӣ ва кооперация, ки бо иштироки органҳои идоракунӣ ва умури ноҳиявӣ муайян карда шудаанд, ба бюҷети ноҳия дохил мегардад.

Вобастагии даромади ноҳия ба натиҷаҳои кори корхонаю ташкилотҳои зинаи баландтари тобеият бо роҳи аз фоидаи ин корхонаҳо ҷудо кардани ҳисса ба бюҷети ноҳия таъмин мегардад.

Органҳои ноҳиявии идоракунӣ чун ифодакунандагони манфиатҳои территориявии тараққиёт номгӯи супориши ноҳиявиро барои маҳсулот ва хизматрасонӣ муайян намуда, пули арзиши онҳоро ба ташкилотҳои хоҷагие, ки ин корро иҷро намудаанд, бо тартиби муқарраршуда медиҳанд.

Чунон ки қайд шуд, муносибатҳои мутақобила бо органҳои умумидавлатии идоракунӣ дар асоси маблағи умумии пардохти бюҷети давлатии СССР, ки барои панҷсола муқаррар гардидааст, ба роҳ монда мешавад. Қисми даромади софе, ки дар ихтиёри территория мемонад, бояд аз рӯи нормативҳо ва пардохтҳои дарозмӯҳлат муайян карда шавад. Дарозмӯҳлат будани амали нормативҳо вобастагии байни маҳсулоти софи истеҳсол ва истеъмолшударо таъмин намуда, бо ҳамин манфиатдории иқтисодиро барои афзоиши самараи истеҳсолоти ноҳия зиёд мекунад.

Дар баробари ин ҳангоми муқаррар намудани ҳаҷми пардохти бюҷети болоӣ гуногун будани шароитҳои ноҳиявии хоҷагидорӣ ва зисту зиндагониро бояд ба назар гирифт. Давлат бояд намунаи шароитҳои истеҳсолӣ ва иҷтимоиро муқаррар намояд. Агар дар ноҳия бо сабабҳои объективӣ барои риоя намудани ин намунаҳо маблағи худӣ кофӣ набошад, пас он аз ҳисоби бюҷети болоӣ пурра карда шавад. **Ҳисоби хоҷагии ҳар зинаи иерархияи хоҷагии халқ зарурати баробар кардани шароитҳои хоҷагидориро, ки ба фаъолияти бевоситаи звенои ҳисоби хоҷагӣ вобаста нестанд, бархам намедиҳад.** Бинобар ҳамин дар ноҳияҳо батафриқа гардондани маблағи пардохти бюҷети болоӣ мувофиқи мақсад мебошад. Таъмини омилҳои худтараққии территория дар асоси худхароҷотбарорӣ ва худтаъминкунӣ бояд принципи асосии чунин тафриқа қарор гирифта бошад.

Дар баробари ҳавасмандгардонии иқтисодӣ ва тафриқаи моҳиронаи нормативҳои пардохти ноҳиявии бюҷет ҳавасманд кардани коркунони системаи территориявии идоракунӣ аҳамияти калон дорад. Дар байни фишангҳои бисьёри ҳавасмандгардонӣ шакли ҳисоби хоҷагии муайян кардани фонди музди меҳнати онҳо вобаста ба даромади умумии территория фишанги асосӣ мебошад.

Ҷорӣ намудани пулдиҳӣ барои ресурсҳои ноҳиявии сӯзишворӣ, меҳнатӣ, табиӣ, инфраструктурӣ ва замин қисми муҳими таркибии ҳисоби хоҷагии территориявӣ мебошад. Асоси иқтисодии пардохтро барои истифодаи ресурсҳо зарурати додани подоши арзиши такрористеҳсоли онҳо ташкил менамояд. Ҳамин тариқ, аз як тараф, органҳои территориявии идоракунӣ қусури хароҷоти худро барои тарбия, таълим ва ба меҳнат тайёр намудани аҳолӣ, муҳофизат ва такрористеҳсоли ресурсҳои табиӣ, сохтмони роҳ, объектиҳои энергетикӣ, анборҳо ва ғайра қисман мебароранд. Аз тарафи дигар, истифодаи оқилонаи ресурсҳои

гуногуни территория ҳавасманд карда мешавад. Ташкил намудани даромади рентавӣ аз ҳисоби омилҳои нисбатан мусоиди ноҳиявии табиию иқлимӣ, ҷуғрофӣ ва маҷмӯи омилҳои иқтисодӣ ва иҷтимоӣ ба нафъи тафриқаи пардохти ресурсҳо мебошад. Ресурсҳои гуногуни истеҳсолот барои корхонаҳо чун объекти истифода хизмат мекунанд ва онҳо набояд аз худ карда шаванд. Бинобар ин даромадҳои рентавиро, ки аз ҳисоби шароити мусоиди ноҳиявӣ ба вуҷуд меоянд, дар як марказ ҷамъ овардан ва аз нав тақсим кардан мувофиқи мақсад мебошад. Ҳамаи ин баҳои иқтисодии воҳиди ресурси ноҳиявӣ, муайян намудани андозаи пардохтро барои воҳиди ресурси истифодашаванда, ки барои ташкилоти ҳисоби хоҷагӣ таъин гардидааст, инчунин муқаррар кардани нормативи ба бюҷети ноҳия ҷудо кардани ҳиссаи маблағи умумии пардохти ресурсҳоро талаб мекунад.

Ба органҳои ноҳиявии идоракунӣ иҷозат додан лозим, ки андозаи пардохти ресурсҳо ва нормативҳои ҳиссаҷудокуниро худашон муқаррар намоянд. Пардохти ресурсҳои ноҳиявӣ ба фишанги самарабахши сиёсати оид ба ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунанда ва такомулоти системаи ҷойгиронии аҳолӣ табдил ёфта метавонад. Дар сурати зоҳир намудани манфиатдорӣ ба сохтмони ин ё он корхонаи территорияи ноҳия дар асоси аҳду паймон андозаи имтиёзноки пардохтро муваққатан ҷорӣ намудан мумкин аст. Ва, баръакс, дар сурати сохтан ё ба кор андохтани истеҳсолоти аз ҷиҳати экологӣ зарарнок бояд андозаи калони пардохт муқаррар карда шавад.

Бояд чунин шаклҳои ҳисоби хоҷагии системаи молияи ноҳия васеъ инкишоф ёбанд: тағьири ҳаҷми малағ ва структураи манбаъҳои бюҷетҳои территориявӣ; ташаккули фондҳои ноҳиявии ҳисоби хоҷагӣ ва марказонидани маблағҳои дигар ташкилотҳо. Дар қатори манбаъҳои нави даромади бюҷетҳои маҳаллӣ ҳиссаҷудокунӣ аз андози аҳолӣ ва ғайра нигоҳ дошта мешавад.

Муқаррар намудани конверсияи маблағҳои моддаҳои гуногуни бюҷет, демократиконии процесси тақсимоти маблағҳо аз рӯи моддаҳои хароҷот ва фондҳо ба мақсади мувофиқ мебошад. Агар зарурати хароҷоти калон ба миён ояд, мувофиқи мақсад мебуд, ки пурсиши афкори ҷамъиятӣ ва референдум гузаронда шавад.

Ба муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ мувофиқшавии системаҳои ноҳиявии истеҳсолӣ бояд дар давоми якчанд марҳала ба амал ояд. Дар марҳалаи аввал бояд татбиқи чорабиниҳое пурра ва итмом расонда шавад, ки онҳо дар қарори КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР аз 25 июли соли 1986 «Дар бораи чораҳои минбаъда баланд бардоштани роль ва пурзӯр кардани масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ барои тезондани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС» пешбинӣ гардидаанд. Ғайр аз ин, базаи худии сохтмон ва истеҳсолоти ноҳияҳоро бо роҳи тағйир додани тобеияти як қатор корхонаҳои мавҷудаи сохтмон ва инфраструктураи истеҳсолӣ, инчунин дар асоси кооперативӣ барпо кардани корхонаҳои нав мустаҳкам намудан зарур аст.

Марҳалаи дуюм бо гузариши корхонаҳо ва ташкилотҳо ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ, ислоҳоти системаи нарх, аз нав ташкил кардани андози муомилот алоқаманд аст. Дар ин марҳала иттиҳодияҳои ноҳиявии ҳисоби хоҷагӣ, саруправленияҳои истеҳсолӣ-иқтисодӣ ташаккул дода, пардохти ресурсҳо ҷорӣ намуда, гузариш ба принципҳои ҳисоби хоҷагии пулҷудокунӣ барои тараққиёти ноҳия ба амал баровара мешавад.

Дар марҳалаи сеюм вусъати ҳисоби пурраи хоҷагии ноҳиявӣ, худтаъминкунии такрористеҳсоли оддӣ ва қисман такрористеҳсоли васеъ дар назар дошта мешавад. Гузариш ба савдои яклухти воситаҳои истеҳсолот ва планкашии мӯътадили директивӣ бояд аломатҳои узвии ин марҳала қарор гирифта бошад.

Ҳисоби хоҷагии территориявӣ барои иҷрои вазифаҳои иҷтимоию иқтисодии ноҳия механизми иқтисодиро ба вуҷуд оварда, дар субъектҳои хоҷагидории ноҳиявӣ ҳавасмандии иқтисодиро ташаккул медиҳад. Бо ҳамин роҳ на фақат тараққиёти интенсивии ноҳия таъмин карда, балки барои ҳалли проблемаҳои муҳими иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва экологӣ низ гардиши куллӣ ба амал оварда мешавад.

---

## Шеваи кори В. И. ЛЕНИН

● В. И. Ленин аз муассисаҳо, ташкилотҳо ва ҳамчунин аз шахсони алоҳида тартиб додани **ҳисоботро** боисрор талаб мекард. Ҳисобот, мувофиқи талаби Ленин, бояд шомили маълумотҳои дақиқу тафтишшуда буда, вазъи корро бе ҳеҷ обу ранг нишон диҳад.

● Ленин гарави ҳама муваффақиятҳоро дар ҷобаҷогузорӣ ва истифодаи дурусти кадрҳо медид. Гап на дар бозсозии муассисаҳо, балки дар омӯзиши одамон ва дар озмоиши таҷрибаи амалӣ аст. «Одамонро омӯхтан, кормандони **моҳирро** ҷустан лозим,—навишта буд Владимир Ильич. — Моҳияти масъала ҳозир дар ҳамин аст; бе ин ҳамаи фармонҳову қарорҳо коғазҳои сиёҳанд». Ӯ ҳамеша сифатҳои сиёсии кормандонро дар мадди аввал мегузошт. Ӯ тоби тавсифи умумии ин ё он корманд чун умуман одами «хуб» надошт. «Ин ҷо «хуб» чӣ лозим, — санад мекард ӯ. — Беҳтараш бигӯед, ки самти сиёсии рафтораш чӣ гуна аст». Вақте масъалаи хоста гирифтани номзад ба вазифаи комиссари халқии зироат ба миён омад, Ленин бипурсид: — «Синну сол? Таҷриба? Эҳтироми кишоварзӣ? Дониши хоҷагидорӣ? Устуворӣ? Ақл? Садоқат ба Ҳокимияти Советӣ?» (Куллиёт, ҷ, 54, саҳ. 93).

---

# МУВОФИҚИ ДИГАРГУНИҲО АМАЛ КУНЕМ

**Дар мавҷҳои радио, дар оинаи нилгун, дар саҳифаҳои рӯзномаҳою маҷаллаҳо, дар сӯҳбатҳои гуногун чунин калимаҳои пурмаъно, монанди «суръатфизоӣ», «бозсозӣ», «ошкорбаёнӣ», «демократиконӣ» садо медиҳанд. Ҳоло ки кадрҳо бо хулосаҳои возеҳи партия, ки назария ва сиёсати бозсозиро кор карда баромадааст, мусаллаҳ мебошанд, рӯ овардан ба корҳои амалӣ аҳамияти бағоят калон дорад. Маҷлисҳои идоравӣ ва шиорпартоиҳо бояд камтар карда шаванд. Бештар ба кор бояд машғул шуд. Чунин аст шиори имрӯза.**

**Вобаста ба ин дар маҳалҳо чӣ иқдомоте сурат мегиранд, дар ҳаёти ташкилотҳои партиявӣ чӣ гуна навигариҳо ба амал омаданд, падидаҳои барҷомондагӣ, беҳавсалагӣ, тафаккури кӯҳна, расмиятчигӣ, муносибатҳои қолабӣ ба кор чӣ тавр бартараф карда мешаванд, барои таъмини бебозгашти дигаргунсозиҳои инқилобие, ки оғоз ёфтаанд, чӣ корҳо анҷом дода мешаванд. Дар ин бора дар вохӯрӣ бо ҷонишинони котибони ташкилотҳои партиявӣ ва бюрои партиявӣ оид ба кори идеологии як қатор корхонаҳо, ташкилотҳо ва муассисаҳо, ки бо ташаббуси Хонаи маорифи сиёсии республика ва редакцияи журнали «Коммунисти Тоҷикистон» баргузор гардида буд, сухан рафт. Барандаи сӯҳбат сармуҳаррири журнали «Коммунисти Тоҷикистон» Ҷ. ЛАТИФОВ буд.**

**Баранда:**

— Сиёсати даст кашидан аз усулҳои фармонфармоию маъмурӣ, ошкорбаёнӣ ва демократиконӣ воқеан ҳам мамлакатро ба ҳаракат оварданд, чашмаҳои ташаббуси иҷтимоӣ ва сиёсии оммаро ба ҷӯш даровroutes.

Маҳз дар ҳамин аст гарави бебозгашти дигаргунсозиҳои инқилобие, ки партия оғоз намудааст. Дар баробари ин мо мебинем, ки иштироки садҳо ва ҳазорон одамон ба кори фаъолонаи иҷтимоӣ бисьёр кафкҳои демогогиро ба рӯи об мебарорад, проблемаҳо ва падидаҳои носолимро дар иқтисодиёт, дар муносибатҳои байнимиллӣ, ҳаёти иҷтимоӣ, ки даҳсолаҳо аз онҳо сухан намерафт ва пинҳон дошта мешуданд, ошкор менамояд. Аз ин ҷост, ки рӯҳияи мухталиф ва баъзан ҳатто саргарангшавию хаёлҳои беасос ба назар мерасад. Баъзеҳо фаҳмидан намехоҳанд, ки дар бозсозӣ марҳалаи нав — марҳалаи кори пуршиддати амалӣ сар шудаасту онҳо ҳанӯз ҳам саргарми баҳсу мунозара мебошанд. Дигарон мисли пештара дар банди қолабҳои кӯҳна мебошанд, дар зери пардаи суханону шиорҳои ба ном «дар партави бозсозӣ» аз услуби фармонфармоию амрдиҳӣ, ки солҳои сол реша давонда буд, даст кашидан намехоҳанд.

Вале замон мавқеи муайян доштанро тақозо менамояд. Ба амал татбиқ намуданиислоҳоти иқтисодӣ ва сиёсӣ, ки партия пешбинӣ кардааст, ба марҳалаи ҳалкунанда ворид гардид. Ва ин процесси фавқулодда муҳим ва мураккаб масъалаҳои масъулият ва интизоми партиявиро ба тарзи нав ба миён мегузорад ва ҳар коммунистро вазифадор мекунад, ки на дар сухан, балки дар амал тамоми қобилияти ташкилотчигӣ ва размандагии худро зоҳир намояд. Бисьёр чизҳоро тағьир додан лозим меояд. Бо як ҳуҷум ба ин муваффақ шудан амри маҳол аст. Вале сустӣ кардан ҳам лозим нест. Бояд бозсозӣ рӯз аз рӯз қувват гирифта, ба ривоҷу равнақи фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ ҳатталимкон мусоидат кунад.

Биёед, мулоҳиза кунем: ба корҳои амалӣ татбиқ намудани ғояҳои

бозсозӣ чӣ маънӣ дорад? Ба ақидаи ман, ин пеш аз ҳама чунин маънӣ дорад, ки планҳои истеҳсолӣ дақиқ иҷро карда шаванд, ҳар як корхона, ҳар як ташкилот нисбат ба чизи нав ва пешқадам ҳассос бошад, комьёбиҳои прогресси илму техникаро васеъ истифода барад, бошуурона ва ташаббускорона меҳнат кунад, маҳсулоти хушсифат барорад. Ба ибораи дигар, иқтисодиёт ба мадори тараққии сифатан нав бароварда шавад. Ин барои камолоти ҳамаҷонибаи шахсият замина фароҳам меоварад. Талаботи моддӣ ва маънавии инсонро пурратар қонеъ гардонидан ва ӯро ба иштирокчии фаъолонаи процесси офарниши сарватҳои моддӣ ва маънавӣ мубаддал намудан — ана дар ҳамин аст маънои асосии бозсозӣ.

Дар назди мо бисьёр масъалаҳои соҳаҳои гуногуни ҳаёт истодаанд. Вале баланд бардоштани шуур, ғанӣ гардондани ҷаҳони маънавии инсон яке аз вазифаҳои муҳимтарин ва шояд аз ҳама муҳимтарин бошад, зеро аз он, ки мо онро чи тавр ҳал мекунем, бозсозии шуури мо чи тавр сурат хоҳад гирифт, маданияти мо чи тавр баланд хоҳад шуд, иҷрои ҳамаи планҳо, ба амал баровардани ҳамаи нақшаҳо, муваффақ шудан ба ҳамаи мақсадҳо вобастагӣ дорад.

Планҳоро одамон тартиб медиҳанд ва онҳоро бояд одамон ба амал татбиқ намоянд. Фаромӯш кардан лозим нест, ки онҳо бояд меҳнати худро аз ҳисоби баланд бардоштани савияи маданӣ-маърифатӣ ва касбӣ пурмаҳсул гардонанд, тамоми қувва ва иродаи худро сафарбар намуда, рӯҳбаландона ва фидокорона кор кунанд, то ки сухани «бозсозӣ» ба процесси воқеӣ табдил ёбад. Яъне, мақсади умумӣ то охир дарк карда шуда, самимона ва аз таҳти дил қабул гардад, процессҳои мавҷуда комилан эҳсос шаванд. Дар одамон бояд майлу рағбат барои кор ва зиндагии нав бедор шавад, онҳо бояд ба навигарӣ бошуурона ва ҷиддӣ рӯй оваранд.

Аз ҳақиқат наҳаросида, мо бояд ба худ ва ба якдигар гӯем, ки ҳоло кори идеологӣ, тарбияи сиёсиро бояду шояд ба роҳ намондаем. Албатта, бо зикри чунин рақамҳои хушкуҳолӣ, ки ҳазорҳо таблиғотчиён дорем, садҳо лекция мехонем, ҳазорҳо клубу китобхона, кинотеатрҳо дорем, хотирҷамъ шудан осон аст. Нашри китобҳои зиёд, маҷаллаву рӯзномаҳо чӣ! Оре, ин ҳама ҳаст. Вале чизи дигар ҳам мавҷуд аст.

Мо ҳар қадар, ки дар бораи ғамхору мушфиқ будан лекция хонем, дағалию бюрократизмро мазаммат кунему вале агар одам дар коргоҳ, кӯча, магазин ба муомилаи дурушт дучор шавад, ҳамаи он лекцияҳои мо ба ҳеҷ чиз намеарзанд, — гуфта шуда буд дар Конференцияи XIX партиявӣ. Бо овардани мисолҳо аз таҷрибаи худ ва баромадҳои матбуот вақти якдигарро намегирем. Ҳар кадоми мо ин гуна мисолҳоро бисьёр шунидаем. Ҳоло кори зиёде дар пеш аст ва бояд онро аз худ сар кунем, бо суханони басо оддӣ, рӯзмаррагӣ, бо ибораҳои содда ва рафтору ҳаракати муқаррарӣ.

Ҳаёт гаштаву баргашта ҳақиқати деринаро собит менамояд: партиявияти ҳақиқӣ дар амал ва фақат дар амал зоҳир мегардад. Вале эътироф бояд кард, ки на ҳамаи аъзоёни партия ва ҳатто на ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ ба мубориза баҳри ба ҳаёт татбиқ намудани ғояҳои бозсозӣ омодаанд. Онҳоро ислоҳ кардан, ба онҳо серталабӣ зоҳир намудан лозим аст.

Ба назарам, шумо бо ман ҳамфикр хоҳед буд, ки дар кори идеологии ташкилотҳои партиявӣ шаклҳо ва усулҳои нав пайдо мешаванд. Одамон ҳам худро дар меҳнат ва дар ҳаёти ҷамъиятӣ ҷасуронатар ва фаъолонатар нишон медодагӣ, нисбат ба дурӯғу сохтакорӣ оштинопазирона муносибат мекардагӣ шуданд. Дар бораи ҳамаи ин мо бояд дар мулоқоти имрӯзаамон сӯҳбат кунем.

**Т. Тупайло, ҷонишини котиби комитети партиявии иттиҳодияи чарму пойафзоли Душанбе:**

**—** Вақте ки мо дар бораи бозсозӣ гап мезанем, хусусан, агар сухан

дар бораи бозсозии иқтисодиёт равад, мо онро бо вусъат додани фаъолияти меҳнатии одамон вобаста мекунем.

Мо ба бозсозӣ рӯ оварда, муносибати комитети партиявиро бо ташкилотҳои партиявии цехӣ хеле тағйир додем. Вақтҳои пеш дар семинарҳои котибони ташкилотҳои партиявӣ ҳангоми вохӯриҳои шахсӣ ба онҳо бисьёртар дастур медодем: ин корро кун, бо фалон рӯзнома маҷлис гузарон, дар плани худ фалон тадбирро пешбинӣ намо... Ин усули муқаррарии кор, як навъ қолибе буд, ки солҳои сол дар амалияи мо реша давонда буд. Ҳоло мо аз ин усули кор даст кашида, дар андешаи онем, ки кори ташкилӣ ва идеологӣ аз процесси объективии бозсозӣ ақиб намонад. Мо ба он диққати калон медиҳем, ки ташаббус ва мустақилияти ташкилотҳои партиявии цехӣ, роҳбарони онҳо, ҳамаи коммунистон вусъат дода шавад. Ҳоло мо ба цех на фақат барои он меоем, ки ба котиб дастур диҳем, ягон кӯмак расонем, балки мепурсем, ки худи ӯ ва рафиқони ӯ — коммунистон дар бораи ҳалли ин ё он масъала чӣ фикр доранд, то ки кор ҳар чи зудтар беҳтар гардад. Одамон фикру мулоҳиза мекунанд, роҳҳои беҳтарини ҳалли масъаларо ҷустуҷӯ менамоянд, ки ин аҳамияти калон дорад.

**Баранда:**

— Ба иҷрои нақшаҳои пешбинишуда чӣ тавр назорат мекунед?

**Т. Тупайло:**

— Барои иҷрои ҳар моддаи қароре, ки дар маҷлиси партиявӣ ё дар маҷлиси комитети партиявӣ қабул карда мешавад, одамони мушаххас масъул мебошанд. Онҳо дар вақтҳои таъиншуда дар назди коммунистон оид ба кори ба ҷо овардаашон ҳисобот медиҳанд. Агар ин ё он чорабинӣ муаллақ монда, то иҷрокунанда нарасида бошад, барои иҷрои он мӯҳлати нав муқаррар карда мешавад. Албатта, дар ин гуна ҳолатҳо талаботро нисбат ба айбдорон сахттар мекунем. Фақат дар сурати пурра иҷро шудани супориш он аз зери назорат бароварда мешавад.

**Баранда:**

— Ташкилотҳои партиявӣ ҳоло бештар бо «фарогирӣ», оммавӣ гардонидани чорабиниҳо машғул нашуда, диққатро ба муносибати индувидуалӣ равона мекунанд, ки ин дуруст аст. Ҳамин тавр, роли фаъолон дар навсозии тамоми кори идеологӣ меафзояд. Ба ҷуз онҳое, ки одатан ҳамеша дар байни омма, дар коллективҳои меҳнатӣ амал мекунанд, каси дигаре аз эҳтиёҷот ва мақсадҳои одамон бохабар буда наметавонад, ба афкору қалби онҳо роҳи дуруст пайдо кардан наметавонад.

**Т. Тупайло:**

— Ман чунин роҳбарони хоҷагиро ҳам дидаам, ки мегуфтанд: «Имконият диҳед, ки ҳар кас нағз музд гирад, он гоҳ ҳамаи проблемаҳо ҳал хоҳанд шуд». Ба назари ман, ин иштибоҳи маҳз аст. Коргар дар механизми истеҳсолот ягон ҷузъи оддӣ, иҷрокунандаи бефикр нест. Дар иттиҳодияи мо музди меҳнат бад нест, моҳонаи коргарон ба ҳисоби миёна 177 сӯмро ташкил медиҳад. Вале ҳаёт собит менамояд, ки манфиатҳои коргаронро сирф аз пул иборат донистан мумкин нест. Одамон вақте мебинанд, ки дар ҳаққашон ғамхорӣ карда, шароити меҳнат, маишат ва истироҳаташон беҳтар ва талаботи маънавиашон пурратар қонеъ кунонида мешавад, бо рӯҳбаландӣ кор мекунанд. Ташкилоти партиявӣ ва маъмурияти иттиҳодия маҳз ба ин масъалаҳо диққати калон медиҳанд. Мо имконият пайдо кардем, ки сохтмони манзилро вусъат диҳем. Барои коркунони мо аллакай бинои 90 квартирадор сохта шуд, боз ду бинои дигар сохта мешавад. 5 боғчаи кӯдакон дорем, боз яктои дигар месозем. Барои сохтмони индивидуалӣ 95 участка ҷудо карда шудааст. Коллектив соҳиби клуби нав шуд. Дар фабрикаҳо хонаҳои хизмати маишӣ аз нав сохта мешаванд.

**С. Неъматҷонова, мудири кабинети маорифи сиёсии иттиҳодияи «Душанбежилстрой»:**

— Дар конференцияи партиявии шаҳр ташкилоти партиявӣ ва роҳбарони иттиҳодияи моро барои он ҳаққонӣ танқид карданд, ки ташкили мунтазами корҳои сохтмон, иҷрои супоришҳои планро таъмин наменамоянд. Барои чӣ дар иттиҳодияи мо захираю имкониятҳои тезонидани тараққии иҷтимоию иқтисодии коллектив, дар амалия васеъ ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника, баланд бардоштани сифати кор пурра истифода бурда намешаванд? Воқеан, чаро? Дар ин хусус ҳам комитети партиявӣ ва ҳам маъмурият бисьёр фикр карда, ба чунин хулоса омаданд: барои он ки планҳои мо дар ҳаво муаллақ намонанд, пеш аз ҳама фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятии ҳамаи аъзоёни коллективи дуҳазорнафарaро вусъат додан лозим аст. Охир ҳоло ризқу рӯзии инсон фақат аз нон иборат нест-ку. Комитети партиявӣ барои беҳбудии кори идеологӣ, вазъияти маънавию психологӣ дар коллектив тадбирҳои мушаххас андешид. Ҳоло дар иттиҳодияи мо рӯзҳои ягонаи сиёсӣ, рӯзҳои мулоқоти корӣ гузаронида мешаванд, гурӯҳи ахборотчиён кор мекунад, мунтазам походҳои маданӣ ташкил карда мешаванд.

Ҳангоми сӯҳбат бо пропагандистон, ахборотчиёни сиёсӣ, агитаторон кас пай мебарад, ки онҳо на фақат ба натиҷаҳои кор, балки ба он ҳам марок зоҳир менамоянд, ки ин натиҷаҳо чӣ тавр ба даст оварда шудаанд, дар ин роҳ чи монеаҳо буданд, онҳо чи тавр бартараф карда шуданд. Ва мо кӯшиш мекунем, ки дар бораи ҳамаи ин ошкоро, ба таври принципиалӣ гап занем. Дар муҳити партиявии мо аз будаш зиёд нишон додани кори иҷрошуда ва таҳрифи ҳақиқат ҷой надорад.

Ҳар кореро, ки иҷро кунем — хоҳ маҷлиси комитети партиявӣ ё маҷлиси партиявӣ, хоҳ машғулияти мактаби сиёсӣ ё семинари таблиғотчиёнро гузаронем, саволе пайдо мешавад: ин тадбирҳо чӣ гуна фоида бахшиданд, дар шуури одамон чӣ осоре аз худ боқӣ гузоштанд, ба онҳо чӣ таъсир расониданд?

**М. Иноятова, котиби комитети партиявии шаҳри Душанбе:**

— Кори амалӣ бо одамон, ҳавасманд ва рӯҳбаланд намудани онҳо як амри басо муҳим аст. Вале на ҳамаи роҳбарони партиявӣ ба ин муваффақ мешаванд. Дар маҷлисҳои комитети партиявии шаҳр, комитети партиявии районҳо бисьёр далелҳо оварда мешаванд, ки ин ё он маҷлиси партиявиро хеле пешакӣ тайёр карда, дилгиркунанда, ба сифати паст гузарондаанд, дар он нотиқони муайяни «касбӣ» баромад кардаанд, қарори умумӣ қабул шудааст, ки он ҳеҷ касро ба ҳеҷ чиз водор намекунад. Вале котиб дар плани кор бо қаноатмандӣ ишора мекунад, ки чорабинии навбатӣ гузаронида шуд. Вале аз он чӣ фоида? Боиси таассуф аст, ки баъзе котибони ташкилотҳои партиявӣ дар ин бора фикр намекунанд, барои онҳо муҳимаш он аст, ки шаклро риоя кунанд, коғаз тайёр намоянд, дар протокол қайд кунанд, то ки ба тафтишкунанда чизеро нишон додан мумкин бошад. Аз расмиятпарастӣ, намоишкорӣ ва бо коғазбозӣ иваз намудани кори амалӣ бадтар чизе нест. Ё масъалаи коллегиалӣ будани корро гиред. Охир вақте кас мешунавад, ки дар ин ё он ташкилоти партиявӣ кор чандон барор намегирад, ҳангоми баррасӣ маълум мешавад, ки ба ин аксар вақт худи котиб айбдор аст. Агар кас мушоҳида кунад, мебинад, ки котиб шахси серҳаракат, ҳамеша бо кор банд аст, ки ҳатто фурсати нафасросткунӣ надорад — гоҳ ба маҷлис мешитобад, гоҳ ба семинари роҳбарони омӯзиши сиёсӣ, гоҳ бо коммунисте сӯҳбат мекунад, гоҳ хабаре барои рӯзнома менависад. Вале кори ӯ аз ин кам нашуда, балки беш аз пеш меафзояд. Ба ҳама кор дасташ намерасад. Чаро? Барои он ки котиб фақат худаш амал мекунад, ба ҳама кор худаш машғул мешавад. Пас ҷонишинони ӯ, аъзоёни бюрои партиявӣ, фаъолони дигар куҷоянд? Онҳо аксаран дар канор мемонанд, онҳоро фақат ба маҷлисҳои органи интихобӣ даъват мекунанд. Меоянд, гап мезананд, барои қабул намудани қарор овоз медиҳанд ва то маҷлиси оянда пароканда шуда мераванд. Чӣ ҷои гап, дар ин ҷо кол-

легиалият дар кор аслан вуҷуд надорад. Пас дар бораи муваффақияти кори байни одамон ҳоҷати гап ҳам нест. Имрӯз бояд дар ин бора муфассал гуфтугӯ карда шавад. Бисьёр муҳим аст, ки ба моҳияти роҳбарии сиёсӣ низ сарфаҳм равем. Ҳаққи гапро бояд гуфт, ки баъзе комитетҳои партиявӣ ба ҷои роҳбарони хоҷагӣ кор мекунанд, ба вазифаҳои маъмурии онҳо мудохила карда, ҳаминро фаромӯш мекунанд, ки ташкилоти партиявӣ ядрои сиёсии коллективи меҳнатӣ мебошад. Мо, коркунони партиявӣ, вазифадор ҳастем ба роҳбарони воҳидҳои хоҷагӣ муносибати партиявиро ба кор омӯзонем.

**Баранда:**

— Ҳаёти ташкилотҳои партиявӣ серҷабҳа мебошад. Вазифаи роҳбарони онҳо осон нест. Барои ҳосил намудани сифатҳои роҳбари пухтакори партиявӣ савияи ғоявию сиёсии худро баланд бардоштан, услуби лениниро омӯхтан, эҷодкорона, аз сидқи дил меҳнат кардан лозим аст. Ин барои боз ҳам баланд бардоштани фаъолият ва ташаббуси ташкилотҳои партиявӣ, васеъ намудани мустақилияти онҳо, афзудани роли пешоҳангии онҳо дар ҳаёт ва кори коллективҳои меҳнатӣ имконият медиҳад.

**М. Иноятова:**

— Дар бораи яке аз қисмҳои таркибии кори идеологӣ — кори оммавии сиёсӣ якчанд сухан гуфтан мехоҳам. Таҳлил нишон дод, ки фаъолони идеологӣ — онҳо дар шаҳри Душанбе чандин ҳазор нафарро ташкил медиҳанд — аз сабаби истифода бурда натавонистани шаклҳои оммавии муносибат аз ӯҳдаи иҷрои вазифаи асосӣ — пешоҳанги одамон будан баромада натавониста истодаанд. Шаклҳои мавҷудаи кори оммавии сиёсӣ (лекцияҳо, рӯзҳои ягонаи сиёсӣ, шабнишиниҳои тематикӣ ва ғайра) мисли пештара истифода бурда мешаванд. Дуруст аст, ки дар баъзе ҷойҳо онҳо ноӯҳдабароёна истифода бурда мешаванд. Вале ҳаёт нишон дод, ки шакли аз ҳама самарабахш кори индивидуалӣ бо одамон, хусусан дар маҳалли зист мебошад. Маҳз дар маҳалла, дар он ҷое, ки проблемаи бозсозӣ дар доираи маҳдуд муҳокима мешавад, ба ошкорбаёнӣ, баҳамназдикшавӣ, ба муносибати самимӣ ва мубодилаи афкор муваффақ шудан мумкин аст.

**Р. Скворцова, муаллими педагогика ва психологияи техникуми тарбияи ҷисмонии Тоҷикистон:**

— Баланд бардоштани дараҷаи таълиму тарбия бидуни тайёрии ҳаматарафаи назарӣ, касбӣ ва ниҳоят умумимаданиии худи муаллимон ва мурабиён имконнопазир аст. Барои он ки мутахассисони оянда дар рӯҳи на фақат ҳамқадами ҳаёт, балки пешқадами замон будан, мӯътақид ва аз ҷиҳати сиёсӣ босавод будан тарбия карда шаванд, аввало бояд худи педагогҳо назарияи марксистӣ-лениниро пурра омӯзанд, на танҳо таблиғгарони боҳарорат ва донандагони ҳамон мавзӯе, ки аз он дарс медиҳанд, балки шахсони воқиф аз комьёбиҳои навтарини прогресси илму техника, масъалаҳои сиёсӣ ва ҷамъиятшиносӣ, таърих, иқтисодиёт, адабиёт ва санъат бошанд.

Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, касабавӣ ва комсомолии техникум якҷоя бо ташкилотҳои ҷамъиятии коллективҳои истеҳсолӣ саъю кӯшиш менамоянд, ки дар роҳи иҷрои вазифаҳои беҳбудии куллии сифати таълим ва тарбия на ба таври расмӣ, балки бо назардошти мазмуну мундариҷаи он амал карда, таълимро бо амалияи муфиди ҷамъиятӣ алоқаманд созанд, тамоми қувваро ба он равона намоянд, ки ҳар як муаллим ҳам барои сифати дониш, ҳам барои ба ҳаёт ва меҳнати буньёдкорона тайёр намудани талабагон масъулияти шахсӣ ҳис кунад.

Дар рӯҳи ҷаҳонбинии марксистӣ-ленинӣ, сифатҳои олии гражданӣ, ахлоқӣ ва эстетикӣ тарбия намудани мутахассиси ҷавон проблемаи бисьёрҷиҳата мебошад. Педагогҳои мо ба ҳалли он бо роҳҳои гуногун муносибат мекунанд, вале ҳамаи онҳоро як мақсад муттаҳид мекунад,

ки насли ҷавонро дар рӯҳияи беҳтарин намунаҳои маданияти ватанамон тарбия намоянд.

**С. Ҳамидова, ҷонишини котиби бюрои партиявии заводи чинибарории шаҳри Турсунзода:**

— Дар корхонаи мо машғулиятҳои системаи омӯзиши иқтисодӣ шавқовар, ҷолиб, дар вазъияти ошкорбаёнӣ ва демократӣ мегузаранд. Аксар вақт гуфтугӯи дар машғулият саршуда дар роҳ ба сӯи хона ҳам давом мекунад. Ин гувоҳи он аст, ки мавзӯъ хеле муҳим ва ҳаётӣ будааст. Роли таблиғотчиён ҳамчун мураббиёни ғоявӣ, ташкилотчиён ва тарбиятгарон афзудааст. Бисьёр шунавандагони шаклҳои мавҷудаи омӯзиш супоришҳои ҷамъиятиро ба ҷо оварда, дар кори оммавӣ-сиёсӣ фаъолона иштирок мекунанд, худашон агитатор ва ахборотчиёни сиёсӣ мебошанд, дар меҳнат ибрат нишон медиҳанд. Ба назарам, вазифаи ҳар як фаъоли партиявӣ, таблиғотчӣ имрӯз аз он иборат аст, ки васияти Ленинро, ки дар солҳои баъди революция маъмул гардида буд, ба шуури одамон расонад: «Пулро бо диққат ва аз рӯи виҷдон ҳисоб кун, сарфакор шав, танбалӣ накун, дуздӣ накун, дар меҳнат интизомро хеле ҷиддӣ риоя намо...».

**Баранда:**

— Сӯҳбати имрӯзаро ҷамъбаст намуда, ҳаминро қайд кардан мехоҳам: мо мефаҳмем, ки дар бозсозӣ қадамҳои аввалин гузошта истодаем. Проблемаҳои ҳалнашуда ҳанӯз бисьёранд. Ҳоло моро рафти иҷрои Программаи озуқаворӣ, суръати тараққии соҳаи иҷтимоӣ қонеъ кунонида наметавонад. Қори оид ба татбиқи плани «Манзил-93» суст вусъат меёбад, дараҷаи хизматрасонии савдо ва маишӣ ба талаботи замон ҷавоб дода наметавонад. Боздеҳи неруи илмӣ, хусусан илми соҳавӣ, бояду шояд нест. Дар муҳити ҷавонон бисьёр проблемаҳо ҳастанд, бозсозии фаъолияти комсомол хеле суст мегузарад. Қори тарбияи атеистӣ, ватандӯстӣ ва интернационалӣ бояду шояд самарабахш нест. «Проблемаи забон» душвор ҳал мешавад.

Хулласи калом, дар пеш кор аз ҳад зиёд. Аммо муҳимаш ин аст, ки кадрҳои мо, фаъолон дуруст дарк намудаанд, ки дар ҳар соҳаи роҳбарии партиявӣ дигаргунии куллӣ ба амал овардан лозим аст. Дар ин самт ҳоло кори босубот ва ҳадафманд бурда мешавад.

**Аз редакция.** Дар сӯҳбат рафиқони дигар низ иштирок доштанд. Дар бораи роли нашри энциклопедия дар пешрафти маданияти маънавии ҷамъият, доир ба мақоми забони тоҷикӣ мудири редакцияи нашри махсуси Энциклопедияи Советии Тоҷик **У. Назиров,** аз хусуси проблемаҳои ошкорбаёнӣ ва демократиконӣ котиби илмии Институти физикаю математикаи АИ республика **А. Ғаффоров,** дар бораи робитаҳои театри ҷавонони ба номи М. Воҳидов бо коллективҳои меҳнатӣ актриса **Р. Қосимова** нақл карданд. Баромадкардагон зарурати беҳтар намудани кори идеологӣ, баланд бардоштани роли пешоҳангии коммунистонро дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият, пурзӯр намудани таъсири онҳоро ба омма қайд намуданд.

Мо умедворем, ки хонандагони мо низ фикру мулоҳизаҳои худро дар бораи бозсозии кори тарбияи сиёсӣ ба воситаи журнал баён намуда, аз нақшаю корҳои худ нақл хоҳанд кард.

Биёед, рафиқони мӯҳтарам, ошкоро гуфтугузор кунем, мубодилаи афкор намоем, таҷрибаи мусбатро ҷамъбаст кунем, сабабҳои камбудию норасоиҳоро ошкор созем, ягон ҷои сусти корро аз диққат дур нагузорем. Ин, бешубҳа, барои бозсозии пурҷӯшу хурӯши фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, баланд бардоштани роли пешоҳангии коммунистон дар иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС ва Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ, ба амал баровардани сиёсати тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат мусоидат хоҳад кард. Интизори мактубҳои шумоем!

# МАСЪАЛАҲОИ ҲАЛТАЛАБ

**Вазъияти мавҷудаи системаи омӯзиши сиёсиву иқтисодӣ бо процессҳои амиқе, ки пас аз Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС дар ҳамаи ҷабҳаҳои ҷамъияти мо, дар ҳаёти дохилипартиявӣ ба амал меоянд, алоқаи ногусастанӣ дорад. Машғулиятҳо пурмазмуну шавқовар ва демократитар гаштаанд. Пропагандистон ва шунавандагон масъалаҳои ҷиддию ҳалталабро мебардоранд ва якҷоя ба ҷустуҷӯи роҳҳои ҳалли онҳо мепардозанд.**

**Редакцияи журнал ба роҳбарони мактабҳои звеноҳои мухталифи системаи омӯзиши партиявӣ ва иқтисодӣ бо саволҳои зерин муроҷиат кард:**

**1. ДАР МАКТАБИ (СЕМИНАРИ) СИЁСИИ ШУМО ДАР ГУЗОРИШИ ОМӮЗИШИ МАРКСИСТӢ-ЛЕНИНӢ ЧӢ ГУНА ТАҒЬИРОТИ МУСБАТ БА АМАЛ МЕОЯД?**

**2. ШУМО ДАР КОРИ ПРОПАГАНДИСТӢ БА КАДОМ ДУШВОРИҲОВУ ПРОБЛЕМАҲО ДУЧОР МЕОЕД?**

**3. РОЛИ КАБИНЕТИ МАОРИФИ СИЁСИИ КОМИТЕТИ РАЙОНИИ ПАРТИЯ ДАР БОЗСОЗИИ ТАЪЛИМ ЧӢ ГУНА АСТ?**

Ҳоло мо ҷавоби пропагандист, мудири кафедраи Институти давлатии тиббии Тоҷикистон ба номи Абӯалӣ ибни Сино А. РАҲИМОВРО ба табъ мерасонем.

1. Семинари методологии «Проблемаҳои фалсафӣ ва иҷтимоии тиб» дар системаи омӯзиши сиёсӣ семинари доимоамалкунанда аст. Шунавандагонаш профессорону мудирони кафедраҳо мебошанд. Аз соли 1977 роҳбари семинари мазкур ҳастам.

Баъд аз съезди XXVII КПСС ва Конференцияи XIX умумииттифоқии партия мазмуну мундариҷаи машғулиятҳо хеле ҷолиб гардид. Программа ва плани тақвимии мавзӯъҳои кори семинар таҷдиди назар гардиданд. Онҳо проблемаҳои муҳими бахсноки илмҳои ҷамъиятшиносию табиатшиносӣ, масъалаҳои бозсозӣ, суръатафзоӣ, ошкорбаёнӣ ва демократиконии ҳамаи ҷабҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ, мактаби олии тиб ва илми тиббию биологиро, ки ҳайати профессорону омӯзгоронро мутаваҷҷеҳ месозанд, дар бар мегиранд. Агар тозакориҳои семинари методологиро ҷамъбаст кунем, метавон чунин гуфт: аввалан, дар программа масъалаҳои мушаххаси соҳавии донишкада, аз ҷумла проблемаҳои фалсафии генетика, муҳофизати муҳити зист, сиҳатии ҷамъият ва тандурустии одами советӣ, проблемаҳои ҷанг ва сулҳ, масъалаҳои биосфера ва ноосфера ва дигар проблемаҳои умумии замони ҳозира ба назар гирифта шудаанд. Дуюм, «Бюрократия — рақиби демократия», «Авомфиребӣ чист? Манбаъ ва табиати он», «Проблемаҳои дузабонӣ ва роли муносибатҳои байни миллатҳо» барин масъалаҳо муҳокима мешаванд. Сеюм, муҳокимаи чунин мавзӯъҳо хоҳ-нохоҳ вазъи мубоҳисавӣ ба вуҷуд меорад, ки он диққати шунавандагони семинарро ба худ ҷалб мекунад. Чорум, бисьёр мавзӯъҳои маърӯзаю баромадҳоро худи шунавандагон пешниҳод намуда, аз рӯи ин масъалаҳо бо хоҳиши том баромад мекунанд, ки ин солҳои охир кори семинарро вусъат дод. Натиҷаи ниҳоии муҳокимаи масъалаҳо низ аҳамияти калон дорад. Кори семинари методологӣ ба нуфузу таъсири мутақобили фалсафаи марксистӣ-ленинӣ, илми табиатшиносӣ ва илми тиб дар ҷараёни таълиму тарбия, дар шунавандагон ташаккул додани дарки амиқи сиёсати КПСС, мақсаду характери дигаргунсозиҳое, ки дар мамлакат ба амал оварда мешаванд, мусоидат мекунад. Тозакории дигар он аст, ки маърӯзаю баромадҳои шунавандагонро барои ба ҳаёти донишкада татбиқ кардан профессорҳо дар лекцияҳои муқаддимавӣ, таълимию методӣ ва ҳамчунин дар корашон бо донишҷӯёни хобгоҳ васеъ истифода мекунанд. Шакли дигари омӯзиш, амсоли иншои рефератҳо аз тарафи баъзе шунавандагон оиди проблемаҳои муҳимтарини фалсафию иҷтимоии илми тиб ва баъдан муҳокимаи онҳо дар маҷлисҳои методологии семинар низ таҷриба карда мешавад.

2. Дар кори семинари методологӣ як қатор мушкилиҳо ва масъалаҳои ҳалталаб мавҷуданд. То ҳол тавсияҳои методӣ, мавзӯъҳои умумӣ, адабиёти махсусе, ки ба планкашӣ ва муҳокимаи маърӯзаҳо кӯмак кунанд, вуҷуд надоранд. Баъзан аз сабаби мавҷуд набудани адабиёти оид ба кори ҳамин гуна семинарҳо мо ноилоҷ аз рӯи таҷрибаи андӯхтаи худ амал мекунем, аз ин рӯ, мавриди муҳокимаи масъалаҳои илмии баҳснок шубҳаҳо пайдо мешаванд. Пештар моро бо чунин адабиёт тавассути АИ СССР ва АИ республика таъмин менамуданд. Солҳои охир ин гуна адабиёт умуман нест, ки ин, албатта, ба сифати кори семинари методологӣ бетаъсир намемонад.

3. Кабинети маорифи партиявии комитети районии партия ба корамон мароқ зоҳир намекунад. Ба сабаби пастии ихтисоси ходимонаш вай ёрии лозима ҳам расонда наметавонад. Беҳтар мебуд, агар он ба мо барои ҳавасмангардонидани шунавандагони фаъоли семинар мадад мерасонд. Ва боз як пешниҳод, ки метавонад ба хушсифат шудани кори семинар мусоидат кунад: бояд роҳбар ва ӯ шунавандагони фаъоли семинар баъзан барои мубодилаи таҷриба ба донишкадаҳои олии республикаҳои дигар фиристода шаванд.

АЗ РЕДАКЦИЯ: Пропагандистони омӯзиши сиёсӣ ва иқтисодӣ, ҳамаи коркунони идеологиро ба мулоҳизаи саволҳои пешкашшуда даъват мекунем. Хоҳишмандем дар ҷавобҳо ба далелҳои мушаххас, таҷрибаи шахсӣ истинод карда, ақидаю пешниҳодоти худро барои беҳдошти омӯзиши партиявӣ нависед.

**Р. МАҶИДОВ,**
**доктори илми фалсафа**



# БОВАР БОЯД КУНОНД, НА МАҶБУР

ДАР ҚОРИ идеологӣ дар Шарқи Советӣ В. И. Ленин талаб мекард ҳамин ба назар гирифта шавад, ки аҳолии 30-миллионнафараи мусулмон хурофоти сершумори асримиёнагии марбут бо исломро бетағьир маҳфуз доштааст ва мардум комилан дар тахти тасарруфи муллоёни хешанд, бинобар ин ду ҷиҳати асосӣ — ҷиҳати динӣ ва миллиро ба эътибор гирифтан даркор аст.

Ташкилотҳои партиявӣ ин нишондодҳоро ба роҳбарӣ гирифта, аввалҳо дар ташкили кори атеистӣ бо назардошти шароити ноҳия ва эътиқоди он ҷо маъмулбуда ба муваффақиятҳои назаррас ноил гардиданд. Дар шароити хоси Осиёи Миёнаи солҳои 20-ум вазифаҳо, шаклу усулҳо ва объекти тарғиботи атеистӣ дар як қатор ҳуҷҷатҳои дар он айём қабулшуда умуман дуруст муайян гардида буданд. Дар конференцияи I партиявии вилоятӣ (октябри соли 1927), пленуми II комитети партиявии вилоятии ПК(б) Ўзбекистон дар РАСС Тоҷикистон (23 сентябрь — 3 октябри соли 1928) ва дар як қатор машваратҳои дигари партиявӣ фикри ягона баён шуда буд: дар шароити республика мубоизаи зидди динро натезонида, балки кори атеистӣ «дар навбати аввал дар байни аъзоёни партия ва комсомол» гузаронда ва барои минбаъд гузаштан ба тарғиботи васеи атеистӣ замина тайёр кардан даркор аст.

Маслиҳати В. И. Ленин дар бобати муайян намудани тарзу усулҳои махсуси мубориза зидди рўҳониён ба назар гирифта, дар назди ташкилоти партиявии Тоҷикистон аввал комиссияи оид ба рўҳониён таъсис ёфт, ки он танҳо соли 1928 ба комиссияи зиддидинӣ табдил дода шуд. Комиссияи оид ба рўҳониёни назди Бюрои ташкилии ПК(б) Ўзбекистон дар РАСС Тоҷикистон дар маҷлиси худ моҳи сентябри соли 1927 масъаларо «Дар бораи вазъи рўҳониён дар Тоҷикистон» муҳокима намуда, қайд кард, ки рўҳониён муттаҳид нестанд, дар байни онҳо қаноти дорои рўҳияи қадимӣ, зиддисоветӣ ва бо босмачиёни аксулинқилобӣ ҳамкорикунанда ва қаноти ҷадидӣ ҳастанд, ки нисбат ба Ҳокимияти Советӣ зуд мавқеи дурустро ишғол намуданд.

Ҳаминро ба назар гирифта, қарор дода, шуд, ки фаъолияти аксулинқилобию зиддисоветии рўҳониёни ҷараёни қадимӣ фош сохта, дар татбиқи як қатор тадбирҳои иҷтимоӣ, маданӣ ва гузаронидани маъракаҳои сиёсӣ бо рўҳониёни модернист ҳамкорӣ карда шавад. Масалан, соли 1925 намояндагони Управленияи марказии рўҳониёни Тошкент, управленияҳои рўҳониёни уездҳои Андиҷон, Марғелон, Намангон, инчунин як қатор эшонони ҷараёни Нақшбандия, ки участкаҳои калони за-

мин ва муридони сершумор доштанд, дар бораи ҳадафманд будани ислоҳоти замину об ба диндорон муроҷиат карданд. Солҳои 1926 — 1927 имомҳои як қатор масҷидҳои Уротеппа ва шаҳрҳои дигар ҳангоми намози ҷумъа баромад карда, фатво доданд, ки мувофиқи фармудаи ислом фаранҷиву чашмбанд гирифта гаштани занон шарт нест. 5 апрели соли 1926 дар газетаи «Бедории тоҷик» мактуби кушоди рӯҳонии бонуфузе чоп гардид, ки ӯ босмачиён ва нӯкарони онҳоро аз ҷумлаи рӯҳониёни дорои рӯҳияи зиддисоветӣ маҳкум намудааст. Бешубҳа, ҳамаи ин дар кори ба ҷониби Ҳокимияти Советӣ ҷалб намудани ҳусни таваҷҷӯҳи диндорон, муттаҳид гардондани ҷидду ҷаҳди диндорону даҳриён дар иҷрои вазифаҳои сохтмони социалистӣ роли муайян бозид. Маълум аст, ки бисьёр рӯҳониёни собиқа дар мактабҳои нав ва муассисаҳои маданӣ-маърифатӣ бомуваффақият ва бо виҷдони пок кор мекарданд.

Дар баробари ин баъзе коркунони партиявӣ, советӣ, комсомолӣ, командирони Армияи Сурх нисбат ба дин, ба анъанаҳои миллӣ-эътиқодӣ дағалона муносибат намуда, ҳиссиёти диндоронро таҳқир мекарданд. Ин бо салоҳиятдор набудани онҳо дар соҳаи атеизми илмӣ, надонистани принципҳои ленинии муборизаи зидди дин алоқаманд буд. «Ҳомиён»-и ҷоҳили революция мероси бои классиконро аз як сар нобуд сохта, асарҳои ба ҳуруфоти арабӣ навишташудаи онҳоро адабиёти динӣ мешумориданд.

Намояндагони як қатор органҳои маҳаллии партиявӣ, советӣ ва муҳофизаткунандаи ҳуқуқ ба ҷои ҳамкории ихтиёрона имомҳои масҷидҳо, эшонони бонуфузро маҷбур месохтанд, то онҳо фатво диҳанд, ки ислоҳоти замину об, фаранҷипартоӣ аз нуктаи назари дину шариат савоб аст, барои рад кардани амри намояндагони мазкур эшону имомҳоро дағалона таъқиб мекарданд ва ҳатто аз озодӣ маҳрум месохтанд. Чунончи, котиби «ячейкаи коммунистӣ»-и қишлоқи Учии райони Шӯрқӯрғони вилояти Андиҷон ба панҷ нафар имоми масҷид амр кард, дар назди диндорон баромад карда, фатво диҳанд, ки аз рӯи дину шариат фаранҷӣ партофтани ҳамаи занони мусулмон равост. Чун имомҳо амрашро рад намуданд, котиби ячейка онҳоро беасос аксулинқилобчиён эълон карда, ҳабс кунонид.

Дар съезди VII ВЛКСМ далелҳое оварда шуданд, ки комсомолону ҷавонон ҳангоми гузаронидани маъракаҳои пуршӯру ғавғои зидди мавлуду пасха, рӯзаву иди қурбон ҳиссиёти диндоронро таҳқир намудаанд. Съезд ин амалиётро маҳкум намуда, ба он чун «авбошии зиддидинӣ» баҳо дод.

Аз охири солҳои 20-ум, вақте ки шиори сталинии баробари сохтмони социализм тезу тунд шудани муборизаи синфӣ ба соҳаи кори идеологӣ низ гузаронида шуд, таҳрифи принципҳои ленинии пропагандаи атеистӣ, дар муборизаи зидди дин ба кор бурдани усулҳои маъмурӣ, дағалона таҳқир кардани ҳиссиёти диндорон ва вайрон намудани принципҳои адолати иҷтимоӣ нисбат ба ташкилотҳои динӣ ва рӯҳониён на истисно, балки қоида шуда монданд. Зимнан, аз паси Сталин бисьёре аз атрофиёни ӯ ҳам мекӯшиданд, ки бо тезу тунд шудани муборизаи синфӣ алоқа доштани пропагандаи атеистиро асоснок кунанд. Чунончи, Н. И. Бухарин соли 1929 навишта буд: «Фронти зиддидинӣ ҳамчун фронти муборизаи синфӣ равшан ба назар мерасад».

Ибтидои соли 1929 комитетҳои партиявӣ бо имзои Л. М. Каганович дастурнома гирифтанд, ки дар он ташкилотҳои динӣ ягона қувваи ошкорои аксулинқилобии дохили мамлакат эълон карда шуданд. Ин дастурро барои дар ҳама ҷо ба миқьёси калон ба кор бурдани усулҳои маъмурии ҳамла ба дин ва таъқиботи рӯҳониён ҳамчун фармон пазируфтанд. Моҳи апрели ҳамон сол Комитети Иҷроияи Марказии умуми Россия ва Совети Комиссарони Халқии РСФСР «Дар бораи иттиҳодияҳои динӣ» қарор қабул карданд, ки бисьёр нуктаҳои он хилофи Декрет «Дар бораи аз давлат ҷудо шудани дин ва аз дин ҷудо шудани мактаб» бу-

данд. Карори мазкур фаъолияти ташкилотҳои диниро катъиян ба коида дароварда, ҳуқуқҳои диндоронро тамоман маҳдуд мегардонд. Махсусан бояд қайд кард, ки дар давраи шахспарастӣ нуктаи ленинии озодии виҷдон таҳриф карда, аз моддаи 13-уми нахустин Конституцияи Советӣ ибораи озодии пропагандаи динӣ партофта шуд. Дар моддаи 124 Конституцияи СССР, ки соли 1936 қабул гардид, сухан танҳо аз хусуси озодии ба ҷо овардани ибодат ва озодии пропагандаи зиддидинӣ мерафт.

Чунон ки маълум аст, маҳз соли 1929, ки Сталин онро соли гардиши бузург эълон карда буд, дар республикаҳои Осиёи Миёна қозихонаҳо ва мактабҳои исломӣ баста шуданд. Дар худи ҳамин давра дар асоси саросар коллективонии мамлакат кулакҳо ҳамчун синф барҳам дода мешуданд. Дар шароити саросар коллективонӣ масҷидҳоро ба таври оммавӣ мебастанд, касе, ки ба масҷид мерафт, ӯро ба колхоз қабул намекарданд. Чунин шиору плакатҳо басо маъмул буданд: «Касе, ки ба масҷид меравад, ба вай дар колхоз ҷой нест!», «Хук ба Қуръон ғалаба мекунад!», «Дар ин ҷо даҳриён истиқомат мекунанд — попҳо, муллоён ва хохомҳо ба ин хона надароянд!».

Ба истилоҳ атеистон ба хонаҳо рафта, бо ҳар роҳ одамонро маҷбур месохтанд, ки барои бастани охирин масҷиди маҳалли мазкур имзо гузоранд. Дар ахборотномаи намояндаи Комиссияи Марказии Тафтишоти ВКП(б) дар Осиёи Миёна чунин далел оварда мешавад: дар кишлоқи Ғиждувони округи Бухоро гурӯҳи фаъолони иборат аз 6 нафар бо сардории котиби ячейкаи партиявӣ рӯйхат дар даст ба хонаҳо рафта, таҳдид кардаанд, ки агар барои бастани масҷид имзо нагузоранд, аз хонаҳояшон пеш карда мешаванд. Онҳо бо ҳамин роҳ имзо ҷамъ кардаанд.

Мутаассифона як қатор масҷиду мадрасаҳо — ёдгориҳои беназири маданият несту нобуд гардиданд. Ҳамин ҳам ба ҳиссиёти диндорон таъсир нарасонда наметавонист, ки бисьёр ибодатгоҳҳо холӣ меистоданд, ба сифати амбор истифода мешуданд ё худ дар онҳо чорво нигоҳ медоштанд. Мувофиқи маълумотҳои комиссияи оид ба дини КИМ-и СССР аз ибодатгоҳҳои соли 1936 басташуда 36,5 фоизашон барои муассисаҳои маданӣ-маърифатӣ мувофиқ сохта, 31,6 фоизашон ба амбор табдил дода, 9,3 фоизашон вайрон карда шуданд ва 22 фоизашон холӣ меистоданд. Чунон ки дида мешавад, қариб 65 фоизи калисо, масҷид ва дигар ибодатгоҳҳо нобуд гардида буданд, холӣ меистоданд ё худ онҳоро ба сифати амбор истифода мебурданд.

Бисьёр вақт намояндагони ҳокимияти маҳаллӣ, коркунони масъул ба корҳои дохилии масҷидҳо дахолат мекарданд: иди мусулмонӣ, дар масҷид хондани Қуръонро манъ ва рӯзадорро таҳқиру таъқиб менамуданд. Дар пропагандаи шифоҳӣ ва матбуот ба муқобили рӯҳониёну диндорон ҳамлаҳои таҳқиромез мекарданд. Ҳатто хоҳиши самимонаи он қисми рӯҳониёнро, ки нисбат ба Ҳокимияти Советӣ хайрхоҳ буданду назари нек доштанд ва ба тадбирҳои дорои аҳамияти умумӣ ширкат варзида, назария ва таълимоти диниро ба шароити воқеият мутобиқ сохтанӣ буданд, ҳамчун ҳилаи тактикӣ ва риёкорӣ ба қалам медоданд. Зиёда аз ин, садоқатмандии сиёсии рӯҳониён бе ягон асос зери шубҳа гузошта мешуд. Дар адабиёти зиддидинии он солҳо, матбуоти даврӣ ба хонандагон илқо карда мешуд, ки ташкилотҳои динӣ барои душманони синфии дар дохили мамлакат то охир саркӯбнашуда ва паҳнкунандагони идеяҳои зиддисоветӣ паноҳгоҳ мебошанд. Дар мақолаи «Дар бораи роли реакционии рӯҳониёни мусулмон», ки 15 феврали соли 1938 дар газетаи «Коммунист Таджикистана» чоп шуда буд, беасос даъво карда мешуд, ки масҷидҳо, амсоли дигар ташкилотҳои динӣ амалан марказҳои унсурҳои зиддисоветӣ ва миллатчигӣ мебошанд.

Солҳои 30-юм рӯҳониёни тамоман бегуноҳ гирифтори таъқибот гардонда шуданд. Дар фонди комиссияи оид ба дини Комиҷроияи Марказии СССР дар Архиви Давлатии Марказии Революцияи Октябрь макту-

бу хохишномахои диндорону рӯхониён махфузанд. Дар онхо талаб карда мешавад, ки таъкиботи диндорону рӯхониён бас карда, ашхоси ғайриқонунӣ хабсшуда озод карда шаванд.

Саволе ба миён меод: «Находки ба ин далелхо бахои даркории расмӣ дода нашуда бошад?» Бояд қайд кард, ки хуччатхо ва дастурномахои органхои олии партиявӣ дар бобати қатъиян манъ кардани истифодаи усулхои нодурусти пропагандаи зиддидинӣ ва ба таври маъмурӣ бастани ибодатгоххо ба микдори кофӣ қабул гардида буданд. Баъзеи онхоро меорем. Мохи июли соли 1923 хамаи комитетхои партиявӣ бо имзои котиби КМ РКП(б) В. М. Молотов дастур гирифтанд. Дар он талаб карда мешуд, ки бо рохи маъмурӣ бастани калисохо бас карда шавад. Баъд дар он гуфта мешуд: «Аъзоёни партия, ки дар вайрон кардани дастури мазкур гунахгоранд, ба чавобгарии сахти партиявӣ кашида мешаванд». Худи хамон сол ба хамаи комитетхои губерниявӣ, вилоятӣ, кишварӣ, КМ партияхои коммунистии республикахои иттифоқӣ ва бюрои КМ РКП(б) бо имзои Сталин дастурномаи КМ РКП(б) фиристода шуд. Дар он ба таври маъмурӣ бастани ибодатгоххо, бо қарори мачлиси дахриён ё пайравони дигар динхо нобуд сохтани ибодатхона манъ карда ва махсусан нишон дода шуда буд, ки «... хабскунихои дорои характери динӣ бас карда шавад, зеро онхо бо кирдорхои махз аксулинқилобии рӯхониёни калисохо ва диндорон марбут нестанд». Дар қарори маълуми КМ ВКП(б) «Дар бораи муборизаи зидди тахрифи рохи партия дар харакати колхозӣ» аз 14 марти соли 1930 низ бе розигии аксарияти мутлақи сокинони махалли мазкур ба таври маъмурӣ бастани калисохо махкум гардида буд.

Бюрои осиёимиёнагии КМ ВКП(б) ва ташкилотхои партиявии республикахои Осиёи Миёна низ хамин хел хуччатхо қабул карда буданд. Мачлиси пӯшидаи комиссияи ичроияи Бюрои осиёимиёнагии КМ ВКП(б), ки 18 июли соли 1927 баргузор гардида буд, таъкид намуд: «Хар гуна манъкунии маъмурии ваъз дар мавзӯъхои динӣ хангоми ибодат ва баъди он бас карда шавад», ба кори бо рохи маъмурӣ «бастани масчидхо,... вайрон кардани бинои масчидхо...» рох дода нашавад. Дар мактуби Бюрои осиёимиёнагии КМ ВКП(б) ба унвони Комитетхои Марказии партияхои коммунистии республикахои Осиёи Миёна, комитетхои партиявии вилоятӣ, округӣ аз 24 августи соли 1929 қайд шуда буд, ки дар махалхо бо рохи маъмурӣ бастани масчидхо давом дорад. Дар муборизаи зидди дин фишори сифр маъмурӣ бартарӣ дорад ва нишон дода мешуд, ки пеш аз «бастани калисохо, масчидхо, ибодатхонахо бояд афкори чамъиятии мехнаткашон ташаккул дода шавад».

Мутаассифона, хақиқат таврест, ки органхои махаллии партиявию советӣ ба ичрои хуччатхои мазкур назорат намекарданд. Вале, вакте ки мошини маъмурӣ-фармонфармоӣ ва таъқиботии сталинӣ суръати баланд гирифт, усулхои зӯроваронаи муборизаи зидди дин хатто хавасманд гардонда мешуданд.

Усулхои маъмурии муборизаи зидди дин дар солхои баъди чанг хам ба кор бурда мешуданд. Дар давраи аз соли 1961 то соли 1986 дар мамлакат микдори масчидхо кам шуда, аз 2307 то 751 расид. Зимнан, ин ходиса хамчун нишондихандаи аз дини ислом рӯ тофтани мусулмонон ба қалам дода мешуд. Дар асл бошад, махз солхои карахтӣ дар шароити зухур ёфтани ходисахои манфӣ — ришвахӯрӣ, чӯрабозӣ, вайрон кардани принципхои адолати ичтимоӣ, қонунияти социалистӣ, порахӯрӣ, изофанависӣ боварии одамон ба идеалхои социалистӣ осеб дид.

Насими мохи апрели соли 1985, рохи партия ба бозсозӣ ва демократиконии хамаи сохахои хаёти мо қонунан ба муносибат ба дин, калисо ва диндорон низ дахл намуд. Мулоқоти М. С. Горбачёв бо рохбарони калисои православии рус 29 апрели соли 1988, фарохам овардани шароити мусоид барои чашнгирии 1000-солагии дини насрониро қабул кардани Руси Киевӣ зухуроти равшани ин нукта мебошад. «Диндорон,

— гуфт М. С. Горбачёв, — одамони советӣ, меҳнаткашон, ватандӯстон мебошанд ва онҳо ҳақ доранд, ки эътиқодашонро сазоворона ифода кунанд». Талаботи диндорон дар бобати кушодани ибодатгоҳҳои пештар басташуда қонеъ гардонда мешавад, танҳо соли 1988-ум 697 ибодатгоҳи калисои православии Рус фаъолияташонро барқарор намуданд. Қарор дода шудааст, ки шумораи шунавандагони донишкадаҳои исломӣ — мадрасаи Мири Араб дар Бухоро ва институти ба номи Имом ал-Бухорӣ дар Тошкент зиёд карда шавад.

Оҳанги пропагандаи атеистӣ хайрхоҳона шуда истодааст. Замоне гузашт, ки дар баромадҳои шифоҳӣ ва матбуот ба ҳамлаҳои таҳқиромези зидди рӯҳониёну диндорон роҳ дода мешуд. Баромадҳои рӯҳониёни дину мазҳабҳои мухталиф дар саҳифаҳои матбуоти даврӣ, телевизион ва радио маъмул мегардад. Қобили қайд аст, ки вақтҳои охир дар республика бо иштироки олимон, пропагандистон, журналистон, аҳли ҷамоат, намояндагони рӯҳониёни мусулмон як қатор мулоқот, маҷлисҳои гирди «мизи муддаввар» гузаронида шуда, дар онҳо масъалаҳои муҳофизати сулҳ, муносибати мутақобилаи давлат ва ташкилотҳои динӣ, озодии виҷдон ва амсоли инҳо мавриди муҳокима шуданд. Вале ин ҷо муҳим аст, ки кор аз ҳад нагузарад: баъзан мақолаи ин ё он имоми масҷид, мусоҳибаи мухбирро бо ӯ хонда, кас ба чунин фикр меояд, ки гӯё ҳамаи комьёбиҳои мо, арзишҳои маънавӣ-ахлоқӣ, процессҳои бозсозӣ бидуни амалӣ гардидани хости Қуръон ва ҳадиси пайғамбар чизи дигаре набошад.

Ҳаминро низ эътироф бояд кард, ки дар кори таҷдиди принципҳои ленинии пропагандаи атеистӣ ҳанӯз монеаҳои калон мавҷуданд. Ба фикри ман, барои барҳам задани онҳо ба қонунгузории мавҷуда дар бораи дину оин тағьирот даровардан зарур аст. Аз ҷумла, вақти он расидааст, ки ба ташкилотҳои динӣ манъи расондани ёрии моддӣ ба аъзоёнашон ки бо қарори Комиҷроияи Марказии умуми Россия ва Совети Комиссарони Халқии РСФСР аз 8 апрели соли 1929 ба ҳукми қонун даровarда шуда буд, бекор карда шавад. Моддаи 52 Конституцияи СССР ба таҳрири нав эҳтиёҷ дорад. Ҳозир дар бораи озодии виҷдон қонуни нав тайёр карда мешавад, ки он пурра ба принципҳои ленинӣ асос меёбад ва тамоми воқеияти замони ҳозираро ба назар мегирад. Шубҳае нест, ки онро тамоми халқ муҳокима мекунад.

Яке аз омилҳои бомуваффақият ба амал баровардани тарбияи атеистӣ ғамхории доимӣ дар бораи сарвати маънавӣ, маданияти ҳар одам, пурратар ошкор намудани характери инсондӯстонаи сохти мо дар ҳамаи соҳаҳои он — соҳаҳои иқтисодӣ, иҷтимоӣ-сиёсӣ ва маънавӣ, таъмини баландшавии дараҷаи зиндагии одамони советӣ, таҷдиди принципи адолати иҷтимоӣ мебошад, ки асоси онро муқаррар намудани баробарии воқеии ҳуқуқӣ ва сиёсии гражданинҳо, қатъи назар аз миллат, ҷинс, эътиқоди динӣ, молу мулк, ташкил медиҳад.

Ҷ. ЛАТИФОВ,
М. МАҲМАДОВ

# ОНҲОРО ЧӢ БА ОТАШ БУРД?

ДАР ТАЪРИХИ муносибатҳои мутақобилаи инсон ҳар зуҳурот танҳо ҳамон вақт аҳамияти ҷамъиятӣ пайдо мекунад, ки агар он бевосита ба манфиатҳои ҷамъият дахл намояд. Танҳо дар он ҳолат зуҳурот ё ҳодиса мавриди таҳқиқи илмӣ қарор мегирад. Ва вазифаи илм аз он иборат аст, ки аз тасвири оддии сабабҳо ва худи ҷараёни зуҳурот ё ҳодисаи мазкур ҳарчи зудтар ба таҳлили дақиқ шурӯъ намояд, то ки онҳо ё ба ҷамъият хизмат кунанд (агар ин ба нафъи ҷамъият бошад), ё ҷамъият онҳоро пешакӣ фаҳмида тавонад (агар ин бар зарари вай бошад).

Ду-се соли охир масъалаи худкушӣ амалан аз саҳифаҳои матбуоти даврӣ дур намешавад. Дар натиҷа вай чунон ҷиддӣ гардид, ки мавзӯи доимии муҳокима қарор гирифт. Ҷиддияти проблема бо он ҳам марбут аст, ки вай бисьёр ҷабҳаҳои фаъолияти ҳаётии ҷамъиятро дар ғафлат ёфт. Ин қабл аз ҳама ба илм дахл дорад — вай барои ба андозае возеҳ фаҳмонда додани зуҳуроти мазкур оҷиз аст. Тааҷҷубовар аст, ки институтҳои том проблемаҳои худкушии оммавии ҳайвоноти баҳриро таҳқиқ мекунанду вале ягон институте нест, ки дар он проблемаҳои худкушии инсон ҳадафмандона омӯхта шаванд! Ба назари мо, сабабашро дар ақидаи маълуму мустақиме бояд ҷуст, ки мувофиқи он гӯё ин ҳодиса хоси социализм нест. Мо соддалавҳона гумон мекардем, ки нашъамандию фоҳишагарӣ насиби фақат капитализм аст, вале маълум шуд, ки ин иллатҳои манҳус дар мо низ кам набудаанд. Оё ба гуфтан меарзад, ки бинобар муддати тӯлонӣ мавзӯи пӯшида (аниқтараш — манъшуда) будани проблемаҳои номбурда муҳаққиқон ба як вазъияти бағоят душвор афтода монда буданд. Охир ҳамаи ин бевосита ба инсон, ба амалияи иҷтимоии он дахл дорад-ку.

Таҳқиқи худкушӣ, амсоли умуман проблемаҳои фалсафии фавт, самти тамоман нав ва аз бисьёр ҷиҳат мураккаб аст. Мураккабиаш аз он иборат аст, ки аз соли 1930 сар карда дар мамлакатамон нашри маълумоти расмии худкуширо қатъ карданд. Ҳозир сатҳи худкуширо танҳо аз рӯи натиҷаи баъзе тадқиқотҳои ноҳиявӣ, ки маълумоти онҳо бағоят нисбианд, муайян кардан мумкин аст.

Дар мамлакатҳои капиталистӣ, ки ҳар сол чунин маълумот омода карда мешавад, оиди омӯзиши ин зуҳурот таҷриба низ андӯхта шудааст. Асари Э. Дюркгейм «Худкушӣ»-ро ёдовар шудан кифоя аст, ки он ҳанӯз соли 1912 ба забони русӣ тарҷума ва дар Россия нашр шуда буд. Ба фикри мо, муфид мебуд, агар дар ин ҷода ихтироотн наве накарда, ҳатталимкон таҷрибаи дигар респбуликаҳо ва мамлакатҳоро истифода барем, то ки фарзияҳои илмию материалҳои матбуоти даврии мо далелнок шаванд. Ғайр аз ин манбаъҳои ғайримӯътақид, масалан, фикру

мулоҳиза ва ақидаю андешаи одамонро истифода бурдан зарур аст. Вазифаи асосии омӯзиши проблемаи мазкур аз он иборат аст, ки ба социализм чӣ хосу чӣ хос набуданашро исбот накарда, балки ҳодисаро дарк намуда, барои шарҳу эзоҳи он кӯшидан лозим.

Зарурати таҳқиқи проблемаи худкуширо худи амалияи иҷтимоии социлизми таҷдидшаванда тақозо дорад. Ба зуҳуроти мазкур танҳо аз мавқеи ошкорбаёнӣ муносибат кардан нашояд, зеро ҳам дар республикаи мо ва ҳам умуман дар мамлакат тамоюли афзоиши худкушӣ мушоҳида мешавад. Мувофиқи маълумоти ҳафтаномаи «Аргументы и факты» худкушӣ дар мамлакатҳои мухталиф, аз ҷумла мамлакатҳои социалистӣ, дар байни сабабҳои фавти аҳолии калонсол яке аз ҷойҳои аввалин, дар байни сабабҳои фавти кӯдакон, наврасон ва ҷавонон ҷои дуюмро ишғол менамояд.

Худкуширо ҳамчун ҳодисаи хоси ин ё он ноҳия донистан нодуруст мебуд. Ин зуҳуроти умумибашарист ва ба ин ё он системаи сиёсӣ кам вобастагӣ дорад. Афзоиши худкушӣ ҳам дар ноҳияҳои дараҷаи рушди илму техникаашон баланд ва ҳам дар ноҳияҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ ақибмонда мушоҳида мешавад. Дар шароити суръат ёфтани ҳаёт инсон на ҳамеша баробари он қадам зада метавонад, вай алоқаро бо ҷамъият гусаста, дар ниҳояти кор маънои ҳаёташро гум мекунад. Ақибмонии иқтисодӣ низ сабабгори ноумедӣ дар ҳаёт мегардад. Дар ноҳияҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ тараққиёфта худкушӣ аксаран дар шаҳр, дар ноҳияҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ ақибмонда бошад, дар маҳалҳои наздишаҳрӣ ва деҳот мушоҳида мегардад, ки дар он ҷо соҳаи иҷтимоӣ-маданӣ ба талаботи замон мувофиқ нест.

Тоҷикистон ноҳияи суръати тараққиёташ миёна ба шумор меравад. Республикаи мо аз бисьёр ҷиҳат (неруи саноат, илмталабии истеҳсолот, бо молҳои сермасриф таъмин будани аҳолӣ, дараҷаи урбанизация ва амсоли инҳо) аз дараҷаи умумииттифоқӣ хеле қафо мемонад. Масалан, дар республикаи мо ба ҳар сокин ба ҳисоби миёна қариб 6 метри мураббаъ (дар Эстония 23 метри мураббаъ) манзил рост меояд, таъмин будан бо муассисаҳои бачагонаи томактабӣ ба ҳисоби миёна ҳамагӣ 14 фоизро ташкил медиҳад, деҳаҳое ҳастанд, ки бо оби нӯшокӣ таъмин карда нашудаанд. Кафолатҳои иҷтимоӣ, алалхусус ба меҳнат, аҳамияти калон доранд. Бо вуҷуди мубоҳисаҳои пурҷӯшу хурӯш перомуни барзиёдии ресурсҳои меҳнатии ноҳия, як қисми ҷавонон алҳол баъди хатми мактаб, омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ ё баъди бозгашт аз хизмати ҳарбӣ наметавонанд коре пайдо карда, қобилияту дониши хешро истифода баранд, талаботу эҳтиёҷоташонро қонеъ гардонанд. Сабаб чист? Сабабҳо бағоят бисьёранд: инҳо ҳам номутаносибии планкашӣ, ҳам номувофиқатии талаботу имконот, камбудиҳои касбинтихобкунӣ ва тайёрин меҳнатии ҷавонон, номгӯи ками касбу кор дар корхонаҳо, ҳам инкишофи сусти соҳаи адои хизмат ва ғайра мебошанд.

Мавҷудияти миқдори муайяни корхонаҳо худ ба худ омили прогресс шуда наметавонад. Аввал ин, ки онҳо барои фаро гирифтани аксарияти аҳолӣ қобил нестанд. Сонӣ, фаъолияти корхонаҳо на ҳамеша ба қонеъ гардондани талаботи аввалиндараҷаи одамон равона карда шудааст. Ниҳоят, худи коркунон бисьёр вақт эҷодкору буньёдгузори прогресс намебошанд, чунки бо коре машғуланд, ки ихтисоси баландро тақозо намекунад. Айнан ҳамин тавр дараҷаи тараққиёти ноҳияро танҳо аз рӯи миқдори муайяни дар ихтиёри аҳолӣ будаи телевизор, яхдон, радиотехника ва амсоли инҳо муайян кардан лозим нест. Ба илм қабилаҳое маълуманд, ки мувофиқи қонунҳои формацияи общинаи ибтидоӣ умр ба сар мебаранду аз тамоми неъматҳои прогресси илму техника баҳраваранд.

САБАБҲОИ худкушӣ дар байни аҳолии вилояти Ленинобод ва районии Турсунзода таҳқиқ карда шуданд. Маълумотҳои прокуратура, ки

ҳодисаҳои худкуширо ба ҳисоб мегирад, материалҳои тафтишоти органҳои Вазорати корҳои дохилии республика, материалҳои марказҳои муолиҷаи зарардидагони сӯхтор омӯхта ва таҳлил карда, дар байни ҷавонони мактабхон тадқиқоти социологӣ ва бо аҳолӣ мусоҳиба гузаронда, бо оилаҳое, ки дар онҳо ҳодисаҳои қасди ҷон рух дода буданд, сӯҳбатҳо ороста шуданд. Ба ҷавонони мактабхон диққати махсус дода шуд, чунки вақтҳои охир худкушӣ маҳз дар байни ҳамин синну сол зиёд мешавад.

Аммо бояд қайд кард, ки маълумотҳои мавҷудаи статистикӣ хусусияти нисбӣ доранд, зеро пеш аз ҳама манфиати ин ё он идораро инъикос менамоянд. Аз тарафи дигар, қарор дода шуда буд, ки ин ҳодисаҳо танҳо бо фоиз нишон дода шаванд.

Аз худкушии дар даҳ моҳи соли 1988 содиршуда қисми зиёдаш (58 фоиз) ба шаҳр рост меояд. Зимнан, чунин далел ҳолиб аст, ки худкушӣ дар байни занони шаҳр 55 фоиз ва мардон 45 фоиз, дар деҳот бошад, мувофиқан 70 ва 30 фоизро ташкил медиҳад. Дар шаҳрҳо фоизи зиёди худкушӣ ва қасди ҷон ба шахсони миллати ғайримаҳаллӣ рост меояд, ҳарчанд ки умуман дар байни аҳолии европоӣ вай танҳо 27 фоиз ва дар байни намояндагони миллатҳои маҳаллӣ 73 фоизро ташкил медиҳад. Сабаби ин дар он аст, ки аксарияти (то 90 фоизи) аҳолии европоии республика дар шаҳрҳо ва танҳо 10 фоизаш дар маркази районҳо ва деҳот зиндагӣ мекунад.

Аз ҷиҳати ҳайати иҷтимоӣ миқдори худкушӣ чунин аст: дар байни коргарон — 45 фоиз, дар байни соҳибхоназанон ва занони бекор — 29 фоиз, дар байни ҷавонони мактабхон — 18 фоиз, дар байни зиёиён — 8 фоиз. Дар доираи шаҳр тарзҳои зерини худкушӣ бештар маъмул гардидаанд:

дар байни занон — заҳролудшавӣ бо доруворию сирко ва дар мавридҳои ҷудогона — ба об ғарқшавӣ ва худро овехтан. Заҳролудшавӣ дар байни ҷавонони мактабхон — духтарони 14 — 18-сола паҳн шудааст;

дар байни мардон — асосан худро овехтан ва дар мавридҳои ҷудогона — худкушӣ тавассути яроқи оташфишон.

Дар деҳот худкушӣ асосан чунин сурат мегирад:

дар байни занон — худсӯзӣ ва сиркохӯрӣ; дар байни мардон — худро овехтан.

Кори аз ҳама мураккаб муайян кардани мақсаду сабабҳои худкушӣ мебошад: чи қадаре ки худкушӣ бошад, сабабҳояш низ ҳамон қадаранд. Мекӯшем ба андозае онҳоро тасниф намоем. Ин имкон медиҳад дар хусуси ин кирдори ношоистаю таассуфангез мулоҳизаву андеша намоем.

Сабабҳои худкушии **наврасони** миллатҳои ғайримаҳаллӣ инҳоанд:

— муносибати носолим дар оила, яъне ҷанҷоли байни волидон, байни фарзандону волидон (ё яке аз онҳо). Ҷанҷолу хархаша ва ё занозаниҳои доимӣ асаби кӯдакро хароб мегардонанд. Волидони майнӯшро, чун қоида, фарзандонашон низ машруботнӯш мешаванд, чунки онҳо ҳанӯз аз хурдсолӣ на фақат шоҳиди бадмастии волидон, балки бисёр вақт ҳамқадаҳ ҳам мешаванд. Дар чунин вазъият фикри худкушӣ худ аз худ меояд. Дар сурати хароб гардидани асаб ба худкушӣ ҳодисаҳои тамоман ночиз баҳона шуда мемонанд;

— муносибатҳои мутақобили ҷавонон. Миқдори зиёди қасди ҷон дар гурӯҳи мазкур дар заминаи муҳаббати яктарафа мушоҳида мешавад.

Сабаби асосии худкушӣ ва қасди ҷон кардани **занони** баъзе миллатҳо танҳоии тӯлкашида мебошад. Чун қоида, аксарияти занони сари вақт ба шавҳар набаромадагӣ (20 — 25-сола) ба кирдору рафтори бемулоҳиза бағоят моиланд. Гурӯҳи заноне ҳаст, ки дар лаҳзаи қасди ҷон карданашон аз ҳамбистар ё ошиқонашон таҳқир дида, аз он умедашон-

ро кандаанд, ки робитаи муваққатӣ бо ақди никоҳи қонунӣ собит мегардад (аз даҳто чунин воқеа танҳо яктоаш бо никоҳи қонунӣ анҷом меёбад). Дар байни занони ба ҷони худ қасдкарда онҳое кам нестанд, ки аз ҷанҷолу хархаша, нӯшонӯшиҳои беохир ва занозании ҳамбистаронашон безор шудаанд.

Сабабҳои асосии худкушии **мардон** носозию бесомонии иҷтимоӣ мебошад. Вай аз чӣ таркиб меёбад? Пеш аз ҳама, мард чун ҳамеша сарвари оила аст. Бинобар ин ташвишу тараддуди ӯ қабл аз ҳама бо квартира барои оила ва музди кори дахлдор марбут аст. Аксарияти мардони қасди ҷон ё худкушӣ кардагӣ аз кор ва музди мегирифтагиашон қонеъ набудаанд. Иваз кардани кор, ки ҳам барои худашон ва ҳам барои оила мувофиқ бошад, хеле мушкил аст: дар шароити ноҳияи мо фоизи аҳолии кор намекардагӣ бағоят зиёд ва ҷойҳои кор, алалхусус чунин ҷойҳое, ки дар онҳо эҷодкорона меҳнат кардан мумкин бошад, хеле каманд. Масалан, мувофиқи маълумотҳои комитети партиявии шаҳри Исфара 10 ҳазор одами қобили меҳнат дар ҳудуди шаҳр кор ёфта наметавонад, аз хусуси табъи дил дарьёфт намудани кор ҳоҷати сухан ҳам нест. Дар чунин ҳолатҳо инсонро ҳиссиёти беилоҷӣ фаро мегирад ва ӯро ба фикри худкушӣ мебарад.

АКНУН сабабҳои худкушии намояндагони аҳолии маҳаллиро дида мебароем. Ин ҷо ба эҳсосоту таассуб инон надода, ба проблемаҳои худсӯзӣ сарфаҳм бояд рафт, ки он яке аз шаклҳои худкушӣ асту бас.

Мо чунин мешуморем, ки ин ё он шакли худкушӣ бо хислатҳои хос, маданияту маишати ин ё он халқ марбут аст. Масалан, дар Япония то имрӯз чунин таомул вуҷуд дорад — фарди худкуш дар пеши назари одамони бисьёр шикамашро чок мекунад. Дар байни занони миллати рус худро ба об ғарқ кардан аз ҳама маъмул буд. Дар ШМА аз замонҳои қадим тавассути яроқи оташфишон худкушӣ кардан ба ҳукми анъана даромадааст.

Худсӯзӣ низ решаҳои чуқур дорад. Оё ислом ба худсӯзӣ муносибати мустақиме дорад? Ҳанӯз ба ҳамин қарибиҳо исломро сабабгори аввалини худсӯзӣ медонистанд, ҳарчанд маълум аст, ки он, амсоли дини насронӣ, худкуширо маҳкум карда, онро кирдори хилофи раъйи худо мешуморад ва мувофиқи ақоиди динӣ, одами қасдан худкушикарда сазовори ҷазо буда, ӯро бо кулли маросимоти маъмурӣ дафн кардан раво нест. Вале оё ин далел ба қадри кофӣ эътимодбахш аст?

Ислом бевосита ба ягон хел худкушӣ иртибот надорад. Вале барои аксарияти мутлақи, масалан, сокинони деҳот маишат бо нормаҳои шариат ва амру наҳъйи Қуръон комилан танзим шудааст. Аз ҷумла, Қуръон мақоми махсуси занро муайян намуда, фаъолияти ӯро дар доираи оила маҳдуд кардааст. Таълимоти динӣ собит мекунад, ки мавқеи итоаткоронаи занро худо муқаррар кардааст, вай азалӣ аст ва аз ин рӯ зан бояд ба тақдир тан диҳад.

Ин итоати зан ба тақдири хеш дар айёми мо низ мушоҳида мешавад. Агар аз хусуси намояндагони миллатҳои маҳаллӣ сухан гӯем, пас занони сокини районҳои қишлоқӣ, чун қоида, соҳибхоназан мебошанд. Аз рӯи маълумоти статистикӣ, дар республика аз 234 ҳазор фарди қобили меҳнат, ки дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ ширкат намеварзад, 210 ҳазор нафарашон занон мебошанд. Чунин вазъият аз дастнигари мардон шуда мондани занон шаҳодат медиҳад. Дар оилаҳои миллӣ аз духтар дида тавлиди писарро хуш мепазиранд. Духтарро ба ивази қалин ба шавҳар дода, таҳсили ӯро манъ карда метавонанд. Чунончи, ба саволи «Барои чӣ шумораи хеле ками духтарҳо ба донишкадаҳои олӣ дохил мешаванд?» 70 фоизи пурсидашудагон ҷавоб доданд, ки волидон иҷозат намедиҳанд, 20 фоизашон гуфтанд, ки аз таънаю мазаммати ҳамсояҳо ҳазар мекунанд.

Дар айёми мо қалингирӣ хеле вусъат ёфтааст. Аслан, аз сабаби ба-

со зиёд будани маблағи қалин тӯй кори шахсии домоду арӯс шуда наметавонад, волидон бошанд, инони ихтиёрро ба даст гирифта, хости худро мекунанд. Маълумотҳои прокуратура нишон медиҳанд, ки маҳз ҳамин яке аз сабабҳои асосии худсӯзӣ мебошад.

Мутаассифона, дар рафти пурсиш аксарият дар ин мавзӯъ ҳарф назаданро авло донистанд, вале 11 фоизашон ба ҳар ҳол гуфтанд, ки бе розигии арӯс ба шавҳар додан сабаби худсӯзӣ мебошад. Бисьёр пурсидашудагон масъалаҳои ахлоқро умуман берун аз доираи муҳокнма мемонанд. Вале ҳаминаш яқин аст, ки оила духтарро аз айёми кӯдакиаш таҳти назорати доимӣ мегирад.

Дар деҳот, ки анъанаҳои миллию динӣ махсусан ҷонсахтанд, иффаташро аз даст додани духтар (дар кадом ҳолат рух доданаш аҳамият надорад) гуноҳи азим ба шумор меравад. Дар чунин мавриد ба шавҳар баромадани ӯ гумон аст, вай на фақат оиларо дар пеши назари умум шарманда мекунад, балки аз ҷиҳати моддӣ низ ба сари оила бори гарон шуда мемонад. Ин аст, ки назорат ба рафтори духтар бисьёр вақт басо сахт аст ва боиси ҷанҷолу хархаша мешавад. Аъзоёни марди оила амалан занону духтаронро таҳти назорати доимӣ мегиранд ва агар ҷинси латиф гуноҳе содир кунад, мардон ҳақ доранд ба онҳо ҷазо диҳанд. Бисьёр вақт ин ҷазо ба оқибатҳои фоҷиавӣ оварда мерасонад. Чунончӣ, 7 июни соли 1988 дар совхози ба номи Айнии райони Зафаробод толибаи синфи 10-ум Муҳодӣ Ҳ. баъди ҷанҷоли сахт бо бародараш худро оташ зад. Чунон ки баъд маълум шуд, бародараш ӯро ба сабукпоӣ айбдор карда, ба рӯяш як торсакӣ задааст. 7 феврали соли 1988 дар худи ҳамон район Қурбоной Ф. (соли таваллудаш 1966) ба таънаю таҳқири волидон тоб наоварда, баъди моҷарои сахт бо онҳо худро сӯзонид.

Муҳаққиқи маъруф М. С. Андреев дар вақташ зикр карда буд: «Ҳайратовар аст, ки дар замонҳои пешин дар байни мардони Осиёи Миёна, аз ҷумла дар байни тоҷикони Хуф, худкушӣ ҷой надошт. Чун дар байни дигар тоҷикон, худкушӣ танҳо дар байни занон дида мешуд, ки ин асосан дар оила дар заминаи муносибати бад бо онҳо рух медод» («Таджики долины Хуф (верховья Аму Дарьи)», асарҳои Институти таърих, археология ва этнографияи АИ РСС Тоҷикистон, Сталинобод, 1953, нашри I, ч. 7, саҳ. 182). Чунон ки мебинем, ҳодисаҳои худсӯзии занон ҳамеша бевосита ва ё бавосита бо оила, бо анъанаҳои он алоқаманд буданд.

Дар айёми мо барои деҳот оилаҳои сернуфус, ки зери боми як хона се, баъзан ҷор насл зиндагӣ ба сар мебарад, беш аз пеш хусусняти хос шуда истодаанд. Баъзан шумораи аъзоёни оила то 50 нафарро ташкил мекунад. Итоат ба падар ҳамчун сардори оила, ба хешовандони калонсол дар чунин мавридҳо шакли қонунро мегирад, вагарна онлаи калонро идора кардан душвор мегардад. Ин қабил оилаҳо, одатан, аз рӯи қонунҳои дохилии худ зиндагӣ карда, ба ҷамъият кам вобастагӣ доранд. Танҳо занони миёнсол ва пиронсол, ки тарбиятгари ҷавонон ва маҳфуздорандаи анъанаҳои оилавӣ мебошанд, хештанро як андоза озод ҳис мекунанд.

Ба духтарону ҷавонзанон муносибат тамоман дигар аст. Тамоми бори гарони рӯзгор ба дӯши онҳо мебошад, аз ин рӯ, барои онҳо амалан вақти холӣ вуҷуд надорад. Зиёда аз ин, дар оилаи калон зуд-зуд сар задани ҷанҷолҳо аз эҳтимол дур нест ва баъзан ин ҷанҷолу хархаша боиси оқибатҳои фоҷиавӣ мегардад.

Агар барои муайян намудани сабабҳои асосии худсӯзии занон кӯшиданӣ бошем (асосан ҳодисаҳои худсӯзии духтарону ҷавонзанони аз 14 то 30-сола мушоҳида мешаванд), пас вазъияти нисбат ба мард нобаробари занро бояд дар мадди аввал гузорем, зеро занҳо аксаран (алалхусус ин ба деҳот дахл дорад) чи қадре ки дар бораи баробарҳуқуқӣ сухан гуфта шуда бошад ҳам, ба баробарҳуқуқӣ бо мардон соҳиб шуда натавонистанд.

Аз истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷудо будани зан ӯро аз имконияти бо манфиатҳои ҷамъият ҳаёт ба сар бурдан маҳрум сохта, имкон намедиҳад, ки худро ҳамчун шахс шинохта, ҳуқуқҳояшро бидонад ва дар мавқеи фаъолонаи ҳаётӣ қарор гирад.

АЗ РЕДАКЦИЯ:

Бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон масъаларо дар бораи камбудию нуқсонҳои ҷиддии кори комитетҳои партиявии вилояти Ленинобод ва шаҳри Турсунзода оиди пешгирӣ ва рафъи худкушӣ муҳокима намуд. Қайд гардид, ки комитетҳои партиявии мазкур тадбирҳои худро оиди масъалаи муҳокимашаванда ғайриқаноатбахш ба амал бароварда, нисбати коммунистони дар Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, органҳои касабавӣ, комсомолӣ, муҳофизаткунандаи ҳуқуқ, хоҷагӣ ва муассисаҳои идеологӣ коркунанда барои суст кардани мубориза зидди зуҳуроти манфӣ сахтгирию серталабӣ зоҳир намекунанд, ба ҷиддияти вазъияти мавҷуда баҳои даркорӣ намедиҳанд. Ҳам дар вилояти Ленинобод ва ҳам дар райони Турсунзода соли 1988 назар ба соли 1987 ҳодисаҳои худкушӣ ва қасди ҷон афзуданд. Ташвишовар аст, ки дар байни онҳое, ки ин роҳи нодурустро пеш мегиранд, шумораи ноболиғон зиёд мешавад.

Ташкилотҳои ибтидоии партиявии бисьёр корхонаҳо, колхозу совхозҳо, донишкадаҳое, ки шахсони худкуш пештар дар он ҷо кор ё таҳсил мекарданд, сабабҳои ин шарри иҷтимоиро амалан таҳлил намекунанд, корашон бенизом ва аз вазифаҳои тарбиявӣ ва иҷтимоию иқтисодӣ ҷудо мебошад.

Органҳои муҳофизати ҳуқуқ ба ҷои муфассал омӯхтани сабабу шароите, ки боиси худкушӣ мегарданд ва пурра тафтиш кардани делоҳои ҷиноятӣ оиди ин ҷиноятҳо бисьёр вақт бо зикри хушку холии далелҳо, тафтиши рӯякӣ ва фиристодани пешниҳодот ба комиҷрояҳои Советҳои депутатҳои халқӣ ва коллективҳои меҳнатӣ маҳдуд мегарданд, шахсони гунаҳкори худкушӣ беҷазо мемонанд, аз рӯи бисьёре аз ин ҷиноятҳо ҳатто делои ҷиноятӣ кушода намешавад, ҳол он ки дар паси ҳар худкушӣ қотиле ҳаст.

Инчунин қайд гардид, ки дар ноҳияҳои мазкур тарбияи ҳуқуқию атеистии мактабиён ғайриқаноатбахш ба роҳ монда шудааст, савияи маданияти умумии писарону духтарон паст аст. Дар мактабҳои маълумоти умумӣ дар бораи маънои ҳаёт, идеалҳо, психологияи оилаи ҷавон, мубориза зидди урфу одатҳои зарарнок ва русуми кӯҳна лекцияҳо хонда ва сӯҳбатҳо гузаронда намешаванд.

Зикр ёфт, ки дар мубориза ба муқобили зуҳуроти манфӣ, аз ҷумла дар масъалаҳои пешгирӣ намудани худкушӣ, воситаҳои ахбори оммавӣ мавқеи ғайрифаъолонаро ишғол менамоянд. Дар хабару мақолаҳо ҳадафмандӣ, таҳлили муфассали вазъият ва ҷавобҳои дуруст ба саволҳо вуҷуд надоранд, дар онҳо бештар ҳангома дида мешавад. Ҷиҳатҳои ахлоқӣ, маънавӣ ва ҳуқуқии проблемаҳо инъикос намеёбанд.

Ба таҳқиқи илмии сабабҳои худкушию худсӯзӣ олимони тиб, психологҳо, социологҳо ҷалб карда намешаванд.

Бюрои КМ қарори дахлдор қабул кард.

# АНЪАНАҲОИ НИКОҲ ВА САЛОМАТИИ НАСЛ

**Кормандони шӯъбаи тиббӣ-генетикии Институти ҳифзи модарону кӯдакони Тоҷикистон якчанд сол боз дар доираи Программаи илмии умумииттифоқии омӯзиши робитаи мутақобилаи манзараи демографӣ ва геногеографияи генҳои патологӣ оиди эҳсои касалиҳои ирсӣ дар республика кор мебаранд. Экспедицияҳои ҳарсола ба районҳои республика имкон доданд, ки материали фаровоне андӯхта шавад.**

ОГОҲИИ нахустине, ки моро ҳушьёр карда монд, ҳангоми муоинаи сокинони райони Ҳисор гирифтем. Дар он ҷо 575 оилае ошкор гардид, ки дар онҳо 735 нафар гирифтори ин ё он шакли бемории ирсӣ ва ё патологияи модарзодӣ буданд. Зимнан, 149 оила ду, се, чор ва ҳатто ҳафт аъзои гирифтори касалии модарзодӣ дошт. Айнан чунин манзара дар райони Ғарм ошкор гардид, ки он ҷо аз 145 оила 48-тоаш ду ва аз он зиёдтар бемории ирсӣ дошт. Ҳангоми муоинаи сокинони районҳои Файзобод, Москва, Исфара низ чунин аҳвол ошкор шуд. Аз ҳама андӯҳовараш ҳамин аст, ки бештар аз сеяки дардмандон гирифтори касалиҳои асабу рӯҳӣ буданд. Зимнан дар ин гурӯҳ бештарашон гирифтори касалиҳои ноқисулақл (олигофрения) буданд. Қасалиҳои (иллатҳои) аппарати мутакову мутаҳарик мақоми калон доранд (18,7 фоиз), синдромҳои мураккаби генетикие ба ҳамон андоза воҳӯрданд, ки ихтисоси бағоят баланди духтурон ва усулҳои мураккаби таҳқиқи амиқ муайян намудани дарду иллатҳоро тақозо доранд. Аз ҷиҳати хусусияти гирд овардани материали илмӣ касалиҳои табобатнашаванда, ки боиси марги фаврӣ мегарданд, аз мадди назари мо берун мемонданд. Дар чунин маврид мо танҳо марги кӯдакро аз сабаби касалиҳои тӯлонии ирсӣ қайд намуда, ба маҷмӯи умумии касалиҳо дохил намекардем. Ҳамчунин касалиҳое ошкор сохта намешуданд, ки муоинаи тӯлонии беморонро тақозо доштанд.

Албатта, агар ин рақамҳо аз нуқтаи назари сирф статистика баррасӣ гарданд, фоизи оилаҳои дорои касалиҳои ирсӣ, ки мо ошкор кардем, чандон зиёд нест, вале дар паси ҳар ҳодисаи ҷудогона ҳаёти аз рӯзи таваллуд пуразоб мушоҳида мешавад. Оё 575 оила кам аст, ки дар онҳо кӯдак кӯр ё кар, ноқисулақл ва ё маризи бистарӣ ва барҷомонда аст? Магар ҷамъият ба оилаҳое, ки ба сабаби маъюбии кӯдак аз хушбахтии оила маҳрум шудаанд, диққату эътибор доданаш зарур нест? Хароҷоти ҷамъиятро барои сохтмон ва нигаҳдории мактаб-интернатҳо, хонаҳои маъюбони модарзодро гиред. Мувофиқи ҳисобу китоби мо дар республика ҳар сол 2—3 ҳазор кӯдаки нуқсу иллатнок таваллуд меёбад.

Кӯдакон бо як қатор сабабҳо ноқис таваллуд мешаванд: ба сабаби касалии падар ё модар, майзадагии волидон, номӯътадил ва нодуру-

руст истеъмол намудани дору, таъсири харобиовари радиакция ва баъзе моддаҳои химиявӣ ва, ниҳоят, бемории ирсӣ ва ғайра. Сабаби бемории ирсӣ аз ҳама муҳим аст. Бемориҳои ирсӣ аз бобо ба падар ва аз падар ба набераҳо мегузаранд. Дар республикаи мо бо роҳи ноаён аз насл ба насл гузаштани иллат маъмул аст, ки аз волидони ба назар бардаму солим банохост фарзандони нуқсу иллатнок таваллуд мееёбанд. Агар дар қисми европоии СССР касалиҳои бо роҳи аз насл ба насл гузаранда хеле кам вохӯранд, дар республикаи мо онҳо аз се ду ҳиссаи патологияи ирсии ошкоршударо ташкил менамоянд.

Аз адабиёти илмӣ маълум аст, ки бисьёр вақт дар сурати никоҳи хешовандони наздик (никоҳи байни бародарзодаҳо, хоҳарзодаҳо, фарзандони амакбачаю тағобача, холабачаю аммабача ва амсоли инҳо) касалиҳо ноаён аз насл ба насл мегузаранд. Дар бораи зарари никоҳи хешовандони наздик аз рӯи чунин далел ҳукм кардан мумкин аст. Ҳангоми аз волидони дардманд ба фарзандон гузаштани дард аҳамияти никоҳҳои хешовандони наздик бояд хеле кам бошад. Дарвоқеъ, дар тадқиқотҳои мо ҳангоми чунин касалиҳо фоизи никоҳҳои хешовандони наздик дар оилаҳои гирифтори касалиҳои ирсӣ ва оилаи солим як хел баромад. Аммо ҳангоми патологияе, ки бо роҳи ноаён аз волидони сиҳату саломат ба фарзандон мегузарад, адади никоҳҳои хешовандони наздик ба 50 фоиз расид. Бояд махсус қайд кард, ки табобатгирандагони мо бисьёр вақт ба никоҳҳои хешовандони наздик муқобил будани духтуронро медонанд ва аз ин рӯ дар бисьёр маврид аз ин ҳодиса гап намезананд. Ҳаминро низ бояд гуфт, ки набераи амак ё тағо, набераи хола ё амма ба андозае хеши дур ҳисобида мешаванд, ки дар аксар маврид сокинони деҳот никоҳи онҳоро ҳамчун никоҳи хешовандон эътироф намекунанд. Охир дар натиҷаи никоҳи хешовандони наздик на фақат кӯдакони иллатноку ноқисулақл, балки кӯдакони мурда ҳам таваллуд ёфта, занҳо хеле барвақт аз баҳра мемонанд.

Ба ҷиҳатҳои тиббии оқибатҳои никоҳи хешовандони наздик таваққуф накарда, савол додан мехоҳам: оё микдори никоҳи хешовандони наздикро дар республика ва дар баробари ин шумораи кӯдакони иллатнокро кам кардан мумкин аст?

Аз рӯи натиҷаҳои пурсиши мустақим дар деҳот никоҳи хешовандони наздик дар маҳалҳои мухталифи аҳолинишин аз 14 то 40 фоизро ташкил медиҳад, зимнан аз чор се ҳиссаашон оилаҳои аз писарамаку писартағо, холадухтару аммадухтар иборат мебошанд. Дар амал фоизи никоҳи хешовандони наздик хеле зиёд буда метавонад, чунки ҳангоми пурсиши ҷавонзанон аён шуд, ки онҳо шаҷараашонро бағоят сатҳӣ медонанд ва аз ин рӯ зан ҳатто кӣ будани бобокалонашро гуфта наметавонад. Баъзан ба мо муяссар мешавад маълумотро аз кӯҳансолони қишлоқи мазкур бигирем ва он гоҳ маълум мегардад, ки арӯсу домод на фақат писари амаку духтари тағо, балки хешовандони аз ҳамдигар басо дур ҳам мебошанд: онҳо тавассути бобокалонашон ба ҳамдигар хеш буда, аз ин хешӣ тамоман бехабаранд. Бо вуҷуди мубодилаи васеи арӯсу домод дар байни сокинони қишлоқҳои гуногун, дар байни зану шавҳарҳои дар қишлоқҳои гуногун таваллудёфта дараҷаи никоҳи хешовандони наздик ба 17—20 фоиз мерасад. Ин дар бораи анъанаи хеши худро авлотар донистани онҳо гувоҳӣ медиҳад. Аксарияти оилаҳое, ки мо дар ин мавзӯъ сӯҳбат гузарондем, далелҳои васеъ истифодашавандаро дар бораи қалин ҳамчун омили ба никоҳи хешовандон моилкунанда (ниг. ба мақолаи «Замужем за... братом». «Комсомольская правда» аз 19 апрели соли 1988) қатъиян рад мекунанд. Эҳтимол дар республика оиди хориқаи никоҳи хешовандони наздик барои ҳалли чунин масъала тадқиқоти мукаммал гузарондан зарур аст, ки сабаби асосии он дар кадом соҳа — дар соҳаи динӣ, иқтисодӣ, этникӣ, иҷтимоӣ аст ё не?

Зарурати манъи никоҳи хешовандони наздикро асоснок кардан боз ҳам мушкилтар аст. Дар моддаи 16 Кодекси республика оид ба никоҳ ва оила никоҳи ба ном инцестӣ (хешовандони тамоман наздик, яъне модару писар, падару духтар, бародару хоҳари худӣ ва угай) манъ карда мешавад. Чунон ки мебинем, никоҳи байни писарамаку холадухтар, писартағову аммадухтар ва ё набераҳои онҳо бевосита манъ карда нашудааст. Ҳатто дар доираи як давлат, масалан, дар ШМА, штатҳои гуногун қонунҳои мухталиф амал мекунанд. Дар як штат қонунҳои оиди никоҳи хешовандони наздик ба қонунҳои мо шабоҳат доранд, дар штати дигар акди никоҳи байни тағову ҷиян, писарамаку холадухтар, писартағову аммадухтар нораво দониста мешавад. Принципан қонуни оиди никоҳро дар доираи республикаи мо мутобиқи шароитҳои хоси он тағьир додан мумкин аст. Вале манъи ин қабил никоҳҳо миқдори онҳоро кам намекунад. Масалан, ададӣ никоҳҳои байни хешовандон, ки қайд нагардидаанд, меафзояд ё зану шавҳар ба райони дигар мекӯчанд, ки он ҷо хешу табор будани онҳоро касе намедонад ё худ никоҳ берун аз ҳудуди республика карда мешавад ва ғайра.

Ҳаёт нишон медиҳад, ки дар анъанаҳои никоҳкунӣ аз қонунҳои оиди никоҳ дида мулоҳизаҳои маънавию ахлоқӣ таъсири хеле калон доранд. Чунончи, дар аксарияти мамлакатҳои Европа ҳатто дар сурати мавҷуд набудани қонунгузории махсус шумораи никоҳи байни хешовандони наздик танҳо 0,1 — 1,4 фоизи тамоми акди никоҳро ташкил медиҳад. Дар мамлакати мо бисьёр миллатҳое ҳастанд, ки аз никоҳи хешовандони наздик худдорӣ мекунанд. Дар байни ин миллатҳо мавҷуд будани аҳолии эътиқоди динияш мухталиф, аз ҷумла мусулмонон (масалан, бошқирдҳо, тоторҳо) нишон медиҳад, ки гап дар эътиқоди динӣ набудааст. Эҳтимол, маҷмӯи тадбирҳое зарур аст, ки аҳолиро аз никоҳи хешовандони наздик барҳазар гардонанд.

Ҳозир шояд кори маърифатомӯзӣ аҳамияти калон дошта бошад. Аммо ин кор бояд на фақат тавассути газетаҳо, радиою телевизион, ташкили лекцияҳо ва ғайра, балки бо истифодаи тарзу усулҳои тавсиякардаи Ташкилоти умумиҷаҳонии нигаҳдории тандурустӣ, масалан, гузарондани семинари сардорони расмӣ ва ғайрирасмии деҳот, табибони халқӣ ба ҷо оварда шавад. Ба назарам, гузарондани сӯҳбат дар органҳои ЗАГС ҳангоми қабули аризаи акди никоҳ самараи дилхоҳ намебахшад. Ба ҷавонони навхона ҳамин чиз хос аст, ки онҳо дар бораи ояндаи оила чандон андеша намекунанд, дар муносибати онҳо ба никоҳ эҳсосот роли калон мебозад. Албатта, хуб мешуд, ки ҷавонони навхона аз хусуси эҳтимоли оқибатҳои нохуши никоҳи хешовандони наздик ва имконият оиди ин масъала бо духтури генетик маслиҳат карданашон бо камоли одоб огоҳонида шаванд. Қори ҳадафманди байни насли наврас бояд нафъи калон бахшад. Зарур аст, ки мактаббачагон, хонандагони омӯзишгоҳҳо, техникумҳо, студентону коргарҷавонон хеле пеш аз акди никоҳ дар бораи никоҳи хешовандони наздик тасаввурот дошта бошанд. Ин корро ҳангоми гузаронидани дарсҳои ахлоқ ва психологияи ҳаёти оилавӣ, дар вақти таълими генетика дар фанни биология, гузаронидани соатҳои тарбиявӣ ва амсоли инҳо ба ҷо овардан мумкин аст. Бо роҳи ҷорӣ намудани матнҳои дахлдор барои диктант ё нақли хаттӣ дар дарсҳои забони модарӣ бачаҳоро хеле барвақт аз ин масъала воқиф гардондан мумкин аст. Ҳангоми гузаронидани чунин кор ба баёни хатари никоҳи хешовандони наздик холисона муносибат кардан зарур аст. Даъвои хатарнок будани ҳамаи никоҳҳои хешовандони наздик нафъ намебахшад. Кӯдак ё ҷавон дар атрофи худ насли бардаму солими бисьёр оилаҳоеро, ки зану шавҳар ба ҳамдигар хеле наздиканд, дида, чунин ахборотро ҳамчун ахбороти дуруст намепазирад. Ба онҳо ҳаминро хабар додан муҳим аст, ки дар чунин оилаҳо насли бардаму солим ба дунъё омаданашро пешбинӣ кардан душвор аст. Чун қоида, ав-

валин аломати омадани кулфат ба сари оилаҳои иборат аз хешовандони наздик тавлиди кӯдаки нуқсдор мебошад. Ҳатто тавлиди ду-се кӯдаки солим барои кӯдаки минбаъдаи беиллат, ки аз чунин оилаҳо ба дунъё омадааст, кафолат намедиҳад.

Дар хусуси эҳтимоли оқибатҳои манфии пропагандаи зарарнок будани никоҳи хешовандони наздик низ фикр кардан даркор аст. Чунончи, бо ягон нуқс тавлид ёфтани кӯдак на ҳамеша оқибати ба ҳам хеши наздик будани волидон аст. Танҳо духтури ботаҷриба дар бораи сабабҳо, аз ҳама асосиаш дар бораи пешбинии мусибати ирсӣ дар оилаи мушаххас хулосаи дуруст баровarda метавонад. Дар мактаб таҳқиру мазаммат шунидани кӯдакони дар оилаҳои хешовандони наздик ба дуньёомада аз эҳтимол дур нест, ин дар ҳар гурӯҳи савияи маърифаташ паст низ истисно намебошад. Зимнан, маълум аст, ки кӯдаки солими аз никоҳи хешовандони наздик тавлидёфта аз ҳамсолони худ, ки аз никоҳи волидони ба якдигар бегона ба дунъё омадааст, аз ягон ҷиҳат камӣ надорад. Ё худ, масалан, дар оилаи мушаххаси хешовандони наздик ба дунъё омадани як-ду кӯдаки нуқсдор оё боиси ҷудошавии оила гардида метавонад?

Ҳамаи ҷиҳатҳои масъалаи бардошташударо дар як мақола баррасӣ кардан душвор аст. Ҳаминаш равшан аст, ки проблемаи саломатии кӯдаконро дар никоҳи хешовандони наздик бояд оммаи васеи аҳолӣ муҳокима намояд ва оиди пешгирӣ намудани ҷамъият аз касалиҳои ирсӣ программа қабул карда шавад.

**Р. ПИЛОСОВ,**
**роҳбари шӯъбаи тиббӣ-генетикии**
**Институти тадқиқоти илмии ҳифзи**
**модарону кӯдакон, номзади илми тиб.**

---

## Шеваи кори В. И. ЛЕНИН

● Владимир Ильич одамонро тарбия мекард. Ин шеваи асосии ӯ буд. Тазйиқ барои ӯ танҳо мисол, намонш, сабақ буд. Воқеъ нашудааст, ки хатоҳои кӯчак аз ҷониби ӯ асабониятe барангехта бошанд, ҳар чанд ӯ дар майдачуйдаҳо зуҳурот, қисм ва як паҳлӯи чизи бузургро медид. Инсон барои Владимир Ильич ҳамеша мақсади ҳаракат буд. Аммо ӯ инсонро берун аз коллектив, берун аз мубориза и зидди истисмор, тасаввур намекард. Ҳар чӣ даркор аст — даркор, вале на бештар аз он!

● Ленин бо онҳое, ки бо ҳама ормонҳои рӯҳияш пайванд дошт, чун баробаре миёни баробарон рафтор мекард. Дар ӯ нишонае аз «Ҳокими инсон» набуд, ҳайсияти ӯ дар партия ҳайсияти доҳӣ ва рафиқи муддаои табъ буд.

---

# УМРИ ДУБОРА

**Раҳим Ҳошим яке аз арбобони намоёни маданияти тоҷик аст. Ба шарофати тарҷумаҳои ӯ хонандагони республика тавонистанд асарҳои М. Лермонтов, Л. Толстой, М. Горький, А. Фадеев, В. Короленко, М. Твен ва дигар нависандагони машҳурро ба забони модариашон мутолиа намоянд.**

**Раҳим Мамедович ба таҳлили эҷодиёти нависандагони советии тоҷик ва рушди маданияти миллӣ таваҷҷӯҳи зиёд дорад. Вале на ҳамаи мухлисони истеъдоди нависанда, мутарҷим ва адабиётшинос аз ҳаёти фоҷиаомези ӯ огоҳӣ доранд. Ду маротиба ба муҳлатҳои тӯлонӣ ба маҳбасҳои сталинӣ гирифтор карданд ва ду бор ҳам ӯ бозгашт, ба ҳаёт, ба оила, ба меҳнати эҷодӣ бозгашт. Имрӯз Ходими шоистаи илми РСС Тоҷикистон Раҳим Ҳошим меҳмони маҷаллаи мост. Сухан ба ӯ:**

ҲАМОНО баъд аз тақсимоти миллӣ дар пойтахти республикаи ҷавони Тоҷикистон нашриёт таъсис дода шуд. Вале аз сабаби мавҷуд набудани ҳам заминаи моддӣ ва ҳам кадрҳо нашриётро ба Самарқанд кӯчонданд. Сармуҳаррири он Садриддин Айнӣ гардид. Ва ҳамон ҷо нашри журнали «Раҳбари дониш» — «бобо»-и маҷаллаи ҳозираи адабию бадеии «Садои Шарқ» оғоз ёфт. Маро котиби масъули журнал таъин карданд. Таъкид мекунам, ба ҷуз сармуҳаррир, ки муштаракан директори нашриёт буд, дигар коркуни штатӣ вуҷуд надошт. Айнӣ ба штати маҷалла дохил намешуд, вале ягон иқдом ё чопи ягон мақола бе иштироки ӯ сурат намегирифт. Ӯ намояндагони беҳтарини зиёиёнро аз қабили А. Деҳотӣ, А. Шакурӣ, А. Ҳамдӣ, Ҳ. Аҳрорӣ гирди худ овард. Қисмати баъзе ҳамкорони Айнӣ фоҷиавӣ анҷомид: А. Ҳамдӣ ва А. Шакурӣ дар ҳабс нобуд шуданд. Хатари марг ба худи Айнӣ низ таҳдид кард. Фақат ба шарофати дахолати Лоҳутӣ, ки дар Москва буд, ӯ ҳабс нашуд. Вале ҳамаи воқеаҳо дар пеш буданд. Он дам мо бо шавқу завқ китобҳои дарсӣ тартиб медодем, ба тарҷумаву фаъолияти адабӣ машғул будем.

Ман дар журнал кор карда, якчанд мақола, аз ҷумла мақолае оид ба повести С. Айнӣ «Одина» чоп кардам. Дар съезди якуми нависандагони Тоҷикистон котиби масъули Иттифоқи нависандагон интихоб гардидам ва соли дигар дар кори Съезди якуми умумииттифоқии нависандагони советӣ ширкат варзидам. Бояд ёдовар шуд, ки дар ин давра муҳити маънавӣ дар мамлакат сахт тағьир ёфт. Мубориза бар зидди «душманони халқ» қувват гирифт, хабаркашӣ дар шаклҳои хеле гуногун ҳавасманд карда мешуд. Чӣ ҷои пинҳон кардан, ба вазифаи котиби Иттифоқи нависандагон таъин шудани ман дар баъзеҳо ҳисси ҳасадро бедор кард. Тӯҳмату бӯҳтон сар шуд, ба воситаи матбуот ба ман ҳуҷум карданд. Ва чун анҷоми мантиқии ин таъқиб соли 1938 ҳабс гардидам. Эҳтимол, на ба ҳама маълум бошад, ки барои ҳар «душмани фошшудаи халқ» муфаттишон 150 сӯм пул мегирифтанд. Ин ними маоши миёнаи ҳамонвақта буд. Барои «кор кардан»-и он боғайратона мекӯшиданд. Масалан, ман маҷбур шудам қоил шавам, ки агенти хориҷӣ ҳастам ва

мо аслиҳаро дар базаи махфие воқеъ дар дараи наздики шаҳр нигоҳ медорем. Ҳамаи ин сафсатаҳо ба хотири шаклпарастӣ навишта шуданд — касе изҳороти моро тафтиш карданӣ ҳам набуд. Худи муфаттишон низ медонистанд, ки ин суханҳо бофтаанд. Тирамоҳи соли 1939 дастаи маҳбусони мо — чорсад нафар аз Тошканд ба вилояти Свердловск фиристода шуд, ки ман он ҷо нӯҳ сол дар лагерҳо будам.

Вақте мо ба лагери қариби Свердловск, наздики деҳаи Большая Косолапка расидем, бисьёриҳо фаҳмиданд, ки онҳоро ин ҷо ба марги ҳатмӣ фиристодаанд. Айёми тирамоҳи Урал буд, одамон сару либоси гарм надоштанд, аз ҳама асосиаш касе ба зимистони қаҳратун ва кори ҷангал мутобиқ набуд. Меъёри корро хеле зиёд муқаррар намуданд ва бисьёриҳо наметавонистанд онро иҷро кунанд. Агар кас меъёрро иҷро накунад, ҳамагӣ дусад грамм нон мегирифт (дар мавриди иҷро ва барзиёд иҷро кардани он панҷсад-шашсад граммро ташкил медод). Зимистони аввал ҳар даҳумин маҳбус ҳалок гардид. Мурдаҳоро дар таҳхонаи яке аз биноҳо ҷамъ мекарданд, зеро барои кандани замини яхбаста одам ёфт намешуд, ҷангал буридан лозим буд. Ман низ дар кори дарахтбурӣ будам ва, эҳтимол, зинда намемондам, ҳарчанд ки он вақт ҷавон будам ва аз саломатӣ шиква надоштам. Аммо дар ин асно роҳбарияти лагерь ба ман таваҷҷӯҳ кард. Гап дар ин ки миёни садҳо тоҷикону ӯзбекон ман қариб ягона шахси босавод будаам. Ба замми ин забони русиро хуб медонистам — то қариби ҳабсшавӣ ду сол дар Ленинград, ки шӯъбаи Нашриёти давлатии Тоҷикистон онҷо буд, зиста будам. Ин шӯъба луғати пурраи русӣ-тоҷикиро нашр кард ва ман яке аз мураттибони он будам. Дар ҳамон айём чанде аз асарҳои В. И. Ленинро низ ба забони тоҷикӣ тарҷума кардам. Забони ӯзбекиро чун забони модариям медонистам. Аз ин рӯ дар лагерь дар як замон ҳам котиб будам, ҳам тарҷумон.

Маро соли чилу ҳафтум озод карданд. Ба Самарқанд омадам, ки он ҷо оилаам — ҳамсарам ва се фарзандам мезистанд. Албатта, ба кор даромадан наметавонистам, шиносҳо аз ман рӯ метофтанд. Дар ин вақт боз Садриддин Айнӣ ба мададам расида, маро котиби шахсии худ гирифт. Бо хоҳиши устод ман мақолаҳо тарҷума мекардам, дастнависҳоро рӯнавис мекардам ва ӯ аз пасандози худ ба ман маош медод Қариб чаҳор сол дар озодӣ ҳаёт ба сар бурдам ва соли 1950 дар бораи ба лагерҳо баргардондани онҳое, ки ба муддати даҳ сол маҳкум шудаву мӯҳлати ҷазоро ба поён расонда буданд, указӣ махфӣ баромад. Ҳамин тариқ ман боз ба лагерь афтодам, ин дафъа дар вилояти Горький. Дар ин лагерь асосан русҳо, ҳама маълумоти олидор — олимон, мутахассисон, нависандагон буданд. Вале унсурони ҷиноӣ низ ёфт мешуданд.

Панҷуми октябри соли 1954 маро озод карданд. Аз ду навбати маҳбусӣ ҷон ба саломат бурданамро метавон мӯъҷиза гуфт. Аз ин рӯ, вақти ҳуҷҷатгирӣ рӯзи ба озодӣ баромаданамро зодрӯзи худ навиштам.

Имрӯз айёми гузаштаро ба хотир оварда, дармеёбам, ки бисьёр тамоюлоти манфии ҳам гузашта ва ҳам ҳозираи рушди ҷамъиятамон таърихи қадима доранд. Ба ҳақиқати мутлақ даъво накарда, қайд мекунам, ки ба назари ман, барои дар республика ба вуҷуд омадани муҳити бадгумониву нобоварӣ ҳамин ҳодиса роли худро бозид, ки ба Революцияи Октябрь мо чун миллати пурра ташаккулнаёфта бо ҳама оқибатҳояш, аз ҷумла бо парокандагиву маҳалгирои ворид гардидем. Дар он шароите, ки маъракаи фош сохтани «душманони халқ» оғоз ёфт, онро ба муқобили «бегонаҳо» баргардондану аз ашхоси номатлуб қасос гирифтан хеле муносиб буд.

Зимнан, беҳтаринҳо, аз қабили Абдуқодир Шакурӣ — яке аз нахустин муассисони мактаби усули нав ва мураттиби аввалин алифбои он, ки ба маблағи худ чоп карда буд, аз ҷамъият «сақат» карда шуданд.

Солҳои 30-юм ҷои бисьёр шахсони донишманду беғаразро чаласаводону бадахлоқон ва мунофиқон гирифтанд. Айнан ҳамин гуна ашхос

ба давраи вомондагӣ хос буд, ки ба маданияти мо зарари ислоҳнопазир расонданд, бо манъкуниҳои беохир моро аз мабдаи маданиамон дур карданд.

Охир халқҳои Осиёи Миёна, чун дигар халқҳои умуман Шарқ, дар рушди худ ғановати маънавии зиёде андӯхтаанд. Шоирони мутасаввиф, масалан, Ҷалолиддини Румиро бигиред. Магар дар таълимотн олимони тасаввуф арзишҳои умумибашарӣ каманд? Магар онҳо ба накӯиву ҳамдардӣ даъват намекарданд? Магар аз ин таълимот ҷиҳатҳои сирф диниашро ҷудо карда партофтан мумкин набуд? Агар мо ба таври сунъӣ рушди афкорро намегусастем, агар аз дастовардҳои гузашта пеш мерафтем, итминон дорам ба маданияти советӣ ва ҷаҳонӣ низ саҳми бештару назаррасе мегузоштем. Охир, бисьёр арзишҳо барои халқҳои Аврупо ва халқҳои Шарқ ё муштараканд ё хеле наздиканд. Ин ҷо на танҳо барои ба ҳам таъсиррасонӣ, балки барои ҳамдигарро ғанобахшии маданият низ замина ҳаст.

Хушбахтам имрӯзро мебинам, ки қолабшиканиҳои куллӣ ба амал меоянд, ба роҳбарӣ, аз ҷумла ба роҳбарии маданият, одамони нав, зодагони бозсозӣ меоянд. Вале ин гуна касон кам андар каманд! Ва ҳоло аз фидоиёни ҳақиқии пешаи худ, мисли ононе, ки дар саргаҳи Ҳокимияти Советӣ, дар саргаҳи ташаккули маданияти советии тоҷик истода буданд, чӣ қадарҳо танқисӣ мекашем. Эҳьё сохтани рӯҳи беғаразона ба ҳақиқат, на ба роҳбарони болоӣ содиқона хидмат кардан, ба халқ идеалҳои поймолшудаашро бозгардондан — имрӯз, ба фикрам, вазифае муҳимтар аз ин нест. Агар ин корро баҷо орем, бозсозӣ нобозгард хоҳад шуд. Аз ин рӯ, ба ҷуз то охир, то пирӯзии пурраи бозсозӣ мубориза кардан роҳи дигаре нест. Лозим аст инро ҳар кас, ки ояндаи Ватани худ, халқи худ барояш азизу қимат аст, бо камоли масъулиятшиносӣ дарк кунад.

**Нигоранда В. ЛЫСЕНКОВ**

# ОЁ ЗАБОНИ ДАВЛАТӢ ЛОЗИМ АСТ

ВАҚТҲОИ охир проблемаҳои забон, вазъи дузабонӣ — забонҳои миллӣ ва русӣ шавқу рағбати калони аҳли илму эҷод ва ҷавонони республикаро ба вуҷуд оварданд. Дар саҳифаҳои матбуот, ҳангоми мулоқоти намояндагони зиёиён бо ҳукумат, дар маҷлисҳои клубҳои мубоҳисавӣ масъалаҳои роль ва аҳамияти забонҳо дар рушди ҷамъият, баланд бардоштани мақоми забони миллӣ дар шароити республикаҳои иттифоқӣ муфассал муҳокима мешаванд. Муаллифони бисёр мақолаҳо дар хусуси забони давлатӣ эълон кардани забони халқе, ки республика номи онро гирифтааст, изҳори ақида мекунанд. Ба ин муносибат зарурати баён кардани баъзе ҷиҳатҳои асосии фаъолияти партия оид ба ҳалли проблемаи забон дар шароити РСС Тоҷикистон ба миён меояд.

Озодӣ ва баробарҳуқуқии ҳамаи забонҳо узви таркибии сиёсати миллии партия мебошад. В. И. Ленин ҳанӯз пеш аз ташкильёбии Давлати Советӣ қайд карда буд: «Ҳамаи миллатҳои давлат бечуну чаро баробарҳуқуқ мебошанд ва ҳар гуна имтиёзҳое, ки ба яке аз миллатҳо ё ба яке аз забонҳо мансубанд, ноҷоиз ва зиддиконституционӣ дониста мешаванд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 20, саҳ. 294—295). Баъди ғалабаи Революцияи Октябрь баробарҳуқуқии ҳамаи забонҳо дар як қатор ҳуҷҷатҳои Ҳокимияти Советӣ қонунан зикр ёфта буд. В. И. Ленин талаб мекард, ки нисбат ба ҳисси миллии миллатҳои мазлум махсусан эҳтиёткорона муносибат намуда, «...барои аз байн бардоштани тамоми осори нобоварӣ ва бегонагии аз даврaи капитализм меросмонда на фақат ба баробарҳуқуқии ҳақиқӣ, балки ба инкишофи забон ва адабиёти оммаҳои меҳнаткаши миллатҳои дар собиқ мазлум» ёрӣ расонда шавад (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 29, саҳ. 124).

Барои ҳалли дурусти масъалаи миллӣ ба идоракунии давлат васеъ ҷалб намудани меҳнаткашони миллатҳои маҳаллӣ аҳамияти калон дошт. Ҷиҳатҳои асосии сиёсати ин соҳаро съезди X РКП(б) моҳи марти соли 1921 аниқ баён карда буд. Дар резолюцияи съезд қайд карда мешуд: «...Вазифаи партия аз он иборат аст, ки ба оммаҳои меҳнаткаши халқҳои ғайривеликорус ёрӣ расонда шавад, то ки... а) дар кишварашон давлатдории советиро дар шаклҳои мувофиқи шароитҳои миллию маишии ин халқҳо инкишоф диҳанд ва мустаҳкам намоянд; б) маъмурият, органҳои хоҷагӣ, органҳои ҳокимиятро, ки дар кишварашон ба забони модарӣ амал карда, аз одамони маҳаллӣ таркиб ёфтаанд ва онҳо маишат, психологияи сокинони маҳаллиро медонанд, инкишоф диҳанд ва мустаҳкам намоянд». Резолюцияи съезди XII РКП(б) вазифадор мекард қонунҳои махсусе қабул карда шаванд, ки истифодаи забони модариро дар ҳамаи органҳои давлатӣ ва ҳамаи муассисаҳои адокунандаи хизмати аҳолии миллати маҳаллӣ ва ақаллиятҳои миллӣ таъмин намоянд, қонунҳое қабул гарданд, ки тамоми поймолкунандагони ҳуқуқҳои ақаллиятҳои миллиро бо қатъияти томи революционӣ таъқиб кунанд ва ҷазо диҳанд.

В. И. Ленин на фақат зарурати бо кадрҳои маҳаллӣ пурра гардон-

дани аппарати давлатӣ ва ба забони халқҳои маҳаллӣ ба роҳ мондани коргузориро таъкид менамуд, балки ба татбиқи собитқадамонаи ин дастурҳо мунтазам назорат мекард. Масалан, вай дар сӯҳбат бо коркунони роҳбарикунандаи РАСС Туркистон аз он хусус норозигӣ баён намуд, ки дар бораи ҷорӣ намудани коргузорӣ ба забонҳои русӣ ва маҳаллӣ декрет мавҷуд бошад ҳам, забони русӣ дар республика бартарӣ дорад. Владимир Ильич муҳимии забони миллиро қайд намуда, гуфт: «То даме, ки оммаи меҳнаткашони Туркистон дар муассисаҳои худ ба забони модариашон ҳарф назананд, ҳамаи гапҳои мо дар бораи Ҳокимияти Советӣ хушку холӣ шуда мемонанд. Ҳокимияти Советӣ аз ҳар гуна ҳокимияти буржуазӣ ва монархистӣ бо ҳамин ҳам фарқ мекунад, ки вай ҳокимияти оммавӣ буда, ғами манфиатҳои ҳаррӯзаи оммаи меҳнаткашонро мехӯрад, ин бошад, ба шарте имконпазир аст, ки агар муассисаҳои советӣ ба забонҳои модарӣ кор кунанд. Кори советии худро зуд ба забони модарии аҳолии маҳаллӣ ба роҳ мондан лозим аст, зеро муваффақиятҳои минбаъдаи революцияи мо дар Шарқ аз бисьёр ҷиҳат ба ҳамин вобаста хоҳанд буд» (Журнали «Революция и национальности». М., 1930, № 8, саҳ. 106).

Аммо татбиқи дастурҳои ленинӣ дар соҳаи забон дар шароити Тоҷикистон солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ кори басо мураккаб буд. Шарқшиноси маъруфи рус М. С. Андреев навишта буд: «Халқияти тоҷик ва сокинони тоҷики маҳалҳои алоҳида, ки дар ҳудуди васеъ алоҳида-алоҳида умр ба сар мебурданд ва бо мақсади умумии алоқаи миллӣ ва умумияти маданият қариб ки муттаҳид нашуда буданд, бори нахуст пайдоиши умумии миллии худро танҳо дар доираи Иттифоқи Советӣ, вақте ҳис карданд, ки дар байни неъматҳои бузурги атокардаи Революцияи Октябрь тоҷикон на фақат расман миллати алоҳида эътироф гардиданд, балки аксарияти онҳо ба республикаи алоҳидаи мустақил ҷудо карда шуданд. Дар назди республикаи ҷавон вазифаҳои азими ба роҳ мондани кори аппарати давлатӣ, хоҷагии халқ, соҳаҳои гуногуни ҳаёти давлатӣ меистанд. Дар зимни ин масъалаи забон чун фишанги ҳамдигарфаҳмии умумӣ, воситаи муқтадири прогресс, ифодакунандаи тафаккури халқ, сарвати маънавии халқ басо ҷиддӣ ба миён омад».

Чунон ки маълум аст, давлатдории миллии халқи тоҷик то ташкил шудани РАСС Тоҷикистон дар доираи ду республика — Республикаи Автономии Советии Социалистии Туркистон ва Республикаи Халқии Советии Бухоро ташаккул ва инкишоф меёфт. Ба шумораи зиёди аҳолии тоҷик нигоҳ накарда дар солҳои аввали баъди Революцияи Октябрь зери таъсири идеологҳои пантуркизм, панисломизм ва майлончиёни миллатчӣ, ки орзуи барпо намудани «давлати бузурги ӯзбекон», «давлати Қазоқистони бузург»-ро доштанд, ҳуқуқҳои қонунии тоҷикон ба забони модариашон маҳдуд карда мешуданд. Баъди ғалабаи революцияи халқии соли 1920 ва ташкил ёфтани РХСБ ҳукумати ин республика забони ӯзбекиро ҳам барои ӯзбекҳо ва ҳам барои тоҷикон ба сифати забони расмии муассисаҳо ва мактабҳои республика эътироф кард. Дар бораи беэътиноии пантуркистон нисбат ба маданияти миллӣ ва забони миллии халқи тоҷик инчунин баста шудани нахустин журнали советии тоҷикии «Шуълаи инқилоб» дар соли 1920 гувоҳӣ медиҳад. Газетаи «Туркистон» 2 январи соли 1924 навишта буд: «Хоҳиши истифода кардани забони тоҷикӣ, якум, маънои кӯшиши аз ҳаёт дур шуданро дорад, зеро ҳаёт ва ҷараёни таърих муқобили он аст; дуюм, факти қабул кардани он маънои қабул намудани забони бефоида ва зиёдатиро дорад, бинобар ин ба тоҷикон зарур аст зуд ба забони ӯзбекӣ (яъне, туркӣ) гузаранд ва забони махсуси тоҷикиро нигоҳ надоранд», зеро «рафти прогресси социалистӣ қисмати онро аллакай ҳал кардааст». Забони тоҷикиро ҳамин тавр манъ кардани шуданд. Бисьёр коркунони роҳбарикунанда, ки аз байни тоҷикон баромада буданд, бо мақсади «интернационалист» нишон додани худ ва мулоҳизаҳои мансабпарастӣ

ба мустаҳкам шудани мавқеи пантуркистон мусоидат намуда, барои ба ҷо овардани хизмати онҳо саъю кӯшиш мекарданд.

Вазъият баъди ташкил шудани РАСС Тоҷикистон хеле тағйир ёфт. Нашри газетаҳои тоҷикӣ ба роҳ монда шуд, соли 1924 дар Самарқанд газетаи «Овози тоҷик» (ҳоло «Ҳақиқати Ӯзбекистон»), соли 1925 дар Душанбе газетаи «Бедории тоҷик» (ҳоло «Тоҷикистони Советӣ») аз чоп баромаданд. Нашриёти давлатии Тоҷикистон барпо карда шуд. Ҷорӣ намудани таълими хонандагон ба забони модарӣ тадбири ҳақиқатан революционӣ гардид. Дар нахустин фармони Комиссариати халқии маориф аз 11 феврали соли 1925 гуфта мешуд: «Ба ҳамаи муассисаҳо ва мактабҳои шӯъбаи маорифи халқи Бухорои шарқӣ, ки ба ихтиёри Комиссариати халқии маорифи РАСС Тоҷикистон гузаштаанд, таклиф карда мешавад, ки таълим ва коргузориро ба забони тоҷикӣ гузаронанд».

Барои он ки коркунони органҳои маҳаллии Ҳокимияти Советӣ ба оммаи меҳнаткашони миллатҳои маҳаллӣ наздик шаванд, мебоист бо онҳо ба забони модариашон гуфтугӯ мекарданд. Яке аз воситаҳои муҳимтарини татбиқи ин сиёсат ба забони модарии миллатҳои маҳаллӣ ба роҳ мондани коргузорӣ ва мукотиба буд. Мо дар поён матни Комитети революционии Республикаи Автономии Советии Социалистии Тоҷикистонро аз 18 декабри соли 1925 дар бораи ба забонҳои маҳаллӣ гузарондани коргузорӣ меорем:

«Комитети революционии РАСС Тоҷикистон бо мақсади ба оммаи меҳнаткашон ҳарчи бештар наздик кардани аппарати советӣ қарор мекунад:

1. Забонҳои тоҷикӣ, ӯзбекӣ ва русӣ забони давлатии РАСС Тоҷикистон дониста шавад. 2. Ҳамаи органҳои марказӣ дар муносибатҳояшон бо органҳои маҳаллӣ тамоми мукотибаро ба забони модарии аҳолии маҳалли мазкур ё баробар ба забонҳои ӯзбекӣ ва русӣ баранд. 3. Ҳамаи комитетҳои революционӣ ва комиҷроияҳои вилоятҳо, туманҳо ва кентҳо мукотибаро бо муассисаҳои марказӣ ва умуман ҳамаи коргузориро ба яке аз забонҳои умумии давлатӣ, бо органҳои поёнӣ бошад, фақат ба забони аҳолии таҳҷоии маҳаллӣ баранд. 4. Коргузорӣ дар кишлоқҳо ва районҳо фақат ба ҳамон забоне, ки аксарияти аҳолӣ ба он гап мезанад, ба роҳ монда шавад».

Дар ин ҳуҷҷат истифодаи истилоҳи «забони давлатӣ»-ро ҳамчун муқаррар намудани баробарҳуқуқии забонҳо шуморидан лозим аст. 5 маи соли 1926 Комитети революционӣ «Дар бораи ба забони тоҷикӣ тартиб додани шартномаҳо» қарори нав қабул кард. Комитети революционӣ қайд намуд, ки ҳамаи шартномаҳои дар территорияи РАСС Тоҷикистон басташаванда бояд, чун қоида ба забонҳои тоҷикӣ ва ӯзбекӣ тартиб дода шаванд. Шартномаҳо ба забони русӣ дар ҳолатҳое баста мешаванд, ки агар тарафҳо барои ба забони русӣ иваз кардани забони тоҷикӣ ё ӯзбекӣ розӣ бошанд ё хоҳиш намоянд, ки шартнома ба ду забон баста шавад.

Ба забони миллатҳои таҳҷоии республика гузарондани коргузорӣ яке аз воситаҳои таъсирбахши мустаҳкам намудани алоқаи Советҳо ва дигар органҳои ҳокимияти давлатӣ бо оммаҳои васеи меҳнаткашони миллатҳои маҳаллӣ буд ва ба баланд шудани обрӯю нуфузи Ҳокимияти Советӣ мусоидат карда, муҳити боварии ҳамдигариро ба вуҷуд овард. Дар муассисаҳои давлатӣ коргузории баробар (ба забонҳои тоҷикӣ, ӯзбекӣ ва русӣ) ба амал бароварда мешуд, дар муассисаҳо штати тарҷумонҳо ҷорӣ карда шуд. Дар айни ҳол кадрҳо коргузориро меомӯхтанд. Дар ин давра дар Тоҷикистон шабакаи васеи мактабу маҳфилҳои омӯзиши забонҳои тоҷикӣ ва русӣ ташкил намуда, барои онҳо аз ҳисоби бюҷети давлат маблағ ҷудо карда мешуд. Ба музди меҳнати коркунон ва мутахассисони миллатҳои ғайримаҳаллие, ки забони миллиро медонистанд, 10 фоиз ҳаққи иловагӣ муқаррар шуда буд.

Аммо аз мобайни солҳои 30-юм сар карда процесси бойгардонии забонҳои ҳамдигар, омӯзиши забони миллати дигар суст шудан гирифт. Ҳарчанд ки, аз як тараф, ба аппарати давлатӣ ҷалб намудани намояндагони миллатҳои маҳаллӣ давом дошт (аз ҷумла, дар солҳои 1936—1937 намояндагони миллатҳои маҳаллӣ дар аппарати Советҳои қишлоқ 95,8 фоиз, дар судҳои халқӣ 81,4 фоизро ташкил медоданд), коргузорӣ ба забонҳои миллатҳои маҳаллӣ кам карда, он асосан ба забони русӣ ба амал бароварда мешуд. Моҳияти ин зуҳуротро мо, олимони ҷамъиятшинос, низ бояд амиқ ва ҳамаҷониба дарку мулоҳиза намоем. Ҳоло фақат ҳаминро қайд мекунем, ки дар айёми мо дар республика вазъияти омӯзиш ва инкишофи забони тоҷикӣ ғайриқаноатбахш аст. Доираи истифодаи забони тоҷикӣ дар муассисаю идораҳои пойтахти республика, маркази вилоятҳо ва шаҳру районҳои он торафт бештар маҳдуд мегардад. Бисьёр коркунони партиявию советӣ, роҳбарони хоҷагӣ, муаллимон, духтурон, агрономҳо, ҳуқуқшиносон, инженерон малакаи дар назди омма нутққунӣ надоранд, ҳуҷҷатҳои кориро ба забони модарӣ тартиб дода наметавонанд. Ин, на гуноҳ, балки бадбахтии онҳост, зеро ба онҳо коргузорӣ ва тартиб додани ҳуҷҷатҳои кориро ба забони модариашон наомӯхтаанд ва ҳоло ҳам намеомӯзанд.

Дар республика солҳои зиёде ба баланд бардоштани мақоми забони тоҷикӣ диққати даркорӣ дода намешуд. Зиёда аз ин, то ба қарибӣ худи гузориши масъалаи баланд бардоштани мақоми забони миллӣ зуҳуроти худписандии миллӣ ва маҳдудияти маънавӣ дониста мешуд.

Дар айни ҳол қайд накардан мумкин нест, ки дар давоми 10—15 соли охир дар муносибат ба забони тоҷикӣ дигаргунии ҷиддии мусбӣ низ ба амал меояд. Як зумра журналистон, нависандагон, шоирон, тарҷумонҳои ҷавоне ба камол расиданд, ки ба комьёбиҳои маданияти муосири маънавии башарият, мероси бои назму насри классикии тоҷику форс такья намуда, анъанаҳои С. Айнӣ, А. Лоҳутиро равнақ дода, ба хонандаи тоҷик тамоми ғаноии забони модариашро аз нав мекушоянд. Дар ин бобат нашри асари барҷастаи академик Б. Ғафуров «Тоҷикон», ба итмом расидани нашри Энциклопедияи серҷилдаи Советии тоҷик, чопи луғати тафсирии забони тоҷикӣ, луғати русӣ-тоҷикӣ, луғатҳои тематикии соҳавӣ, аз ҷумла луғати чорҷилдаи тиббӣ, роли мусбат бозиданд. Дар боби ба забони тоҷикӣ тарҷума кардани адабиёти бадеӣ ва сиёсӣ низ дигаргуниҳои ҷиддӣ ба амал омаданд. Лексикаи ҷамъиятию сиёсӣ ғанитар гардид. Маданияти баланди тарҷумонӣ ба мо асоси комил медиҳад, ки нашри такмилёфтаи асарҳои мунтахаби В. И. Ленинро ба забони тоҷикӣ нодир шуморем.

Дар баробари ин дар ҳаёти республика роли забони русӣ чун забони муносибатҳои байналмиллӣ меафзояд. Амалан ягон соҳаи фаъолияти зеҳнӣ ва меҳнатие нест, ки таъсири забони русӣ ҳис нашавад. Ҳоло тамоми зиёиёни шаҳру деҳот, ҳамаи коркунони органҳои партиявӣ, комсомолӣ ва советӣ, муассисаҳои маданият ва маориф, қисми зиёди синфи коргар, механизаторони деҳот ва ғайра, як қисми деҳқонони колхозӣ ду забон — тоҷикию русиро медонанд.

Моҳи маи соли 1988 КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Совети Вазирони РСС Тоҷикистон дар бораи такмили омӯзиш ва таълими забонҳои тоҷикӣ ва русӣ дар республика қарорҳои хеле муҳим қабул карданд. Аҳли ҷамъияти республика ин ҳуҷҷатҳоро бо қаноатмандӣ пазируфт. Дар ин қарорҳо қайд шудааст, ки донистани ду забон — забони миллию русӣ — зарурати объективӣ ва талаботи ҳаррӯзаи ҳар як гражданини республика мегардад. Дар айни ҳол дар шароити навсозии революционии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият, афзоиши худшиносии миллӣ ва интернационалонии ҳаёти ҷамъиятӣ, инкишофи робитаҳои республика бо мамлакатҳои ҳамсоя вазифаҳои ҷамъиятии забони тоҷикӣ торафт зиёд мешаванд. Вазифа гузошта шудааст, ки омӯзиши забони тоҷикӣ дар мактабҳои тоҷикӣ ва мактабҳо, синфҳое, ки дар онҳо таълим

ба забони русӣ аст, хеле беҳтар карда, барои васеъ шудани вазифаҳои ҷамъиятӣ ва афзудани обрӯю эътибори забони тоҷикӣ дар ҳамаи ҷабҳаҳои ҳаёти республика шароити зарурӣ фароҳам оварда шавад. Дар ҷамъомадҳои намояндагони миллатҳои гуногун чорабиниҳои ҷамъиятию сиёсӣ ва маданию идеологӣ ба забони тоҷикӣ гузаронда, тарҷумаи синхронӣ ба забони русӣ таъмин карда шавад. Тайёр намудани тарҷумонҳои баландихтисос ба роҳ монда шавад.

Барои он ки қарори мазкур бомуваффақият иҷро гардад, ба фикри мо, ба Конституцияи РСС Тоҷикистон як қатор тағйироту иловаҳо дохил намуда, нуктаи зеринро қонунан мустаҳкам кардан лозим аст: «Забони тоҷикӣ дар ҳудуди РСС Тоҷикистон забони давлатӣ мебошад». Дар як вақт ҳамаи коргузориро ба ҳамон забоне, ки аксарияти сокинони ин ё он ноҳия — вилоят, шаҳр, район, посёлка, деҳа бо он гап мезананд, гузарондан ва онро батафриқа ба амал баровардан зарур аст. Масалан, коргузориро дар Мурғоб ва Ҷиргатол — ба забони қирғизӣ, дар Ҷиликӯл — ба туркманӣ, дар шаҳрҳо ва посёлкаҳои коргарнишини типи Чкаловск, Табошар, Қонсой — ба русӣ, дар маркази вилоятҳо ва пойтахт — ба тоҷикӣ ва русӣ, дар Пролетар ва Нов ба ӯзбекию тоҷикӣ ба роҳ мондан мумкин аст. Вариантҳои он бояд хеле гуногун бошанд, вале дар айни ҳол дузабонӣ — забони миллию русиро инкишоф дода, таваҷҷӯҳро ба омӯзиши забони русӣ ҳамчун забони муошурати байналмиллӣ зиёд кардан ва барои забони тоҷикиро омӯхтани аҳолии миллати ғайримаҳаллӣ шароит фароҳам овардан лозим аст.

Ҷорӣ намудани забони давлатӣ дар Тоҷикистон танҳо ба майлу хоҳиши нек вобаста нест. Мутаассифона, намояндагони зиёиёни эҷодкор тезиси ба забони тоҷикӣ додани статуси забони давлатиро ба миён гузошта, ба меҳнаткашон чӣ маънӣ доштани онро на ҳамеша аниқ мефаҳмонанд. Ғайр аз ин, барои он ки ин масъалаи муҳим мусбӣ ҳал гардад, бояд базаи моддию психологӣ тайёр карда, чунин тадбирҳоро андешидан лозим:

— ҳатман аз бюҷети давлат ҷудо кардани маблағи иловагӣ барои ба мутахассисони ҳамаи вазоратҳо, идораҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳо омӯхтани коргузорӣ ба забони тоҷикӣ:

— пешниҳод кардани талабнома ба мошинкаҳои чопии дорои ҳуруфоти тоҷикӣ, ӯзбекӣ, қирғизӣ ва туркманӣ;

— тайёр намудани мошинисткаҳо ва стенографисткаҳои ихтисоснок;

— ҷорӣ кардани штати тарҷумонҳо дар ҳамаи муассисаҳо;

— аз соли нави таҳсил зиёд кардани қабули студентон ба шӯъбаи журналистикаи Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин;

— қонунӣ гардондани навиштани диссертация ба забони модарии муҳаққиқон ва ғайра.

Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон барои омӯхтани таклифҳо дар бораи мақоми забони давлатии РСС Тоҷикистон, тартиби истифодаи дигар забонҳо дар РСС Тоҷикистон ва тайёр намудани таклифҳои дахлдор комиссияи махсус таъсис кард. Баробарҳуқуқии забонҳо яке аз принципҳои муҳимтарини баробарҳуқуқии миллатҳо ва ақаллиятҳои миллӣ мебошад. Умедворем, ки аъзоёни комиссия ҳам ҳангоми тайёр намудани хулосаи дахлдор ин нуктаро ба асос мегиранд.

**Р. МАСОВ,**
**Ш. СУЛТОНОВ,**
**докторҳои илми таърих.**



# РАИСИ КОМИТЕТИ ИНҚИЛОБӢ

**Таърихи ҷанги граждании дар Тоҷикистон мисолҳои зиёдеро медонад, ки чӣ гуна намояндагони бошуури рӯҳониён—муллоҳову эшонҳо ба ҷониби халқи меҳнаткаш гузаштаанд. Онҳо бебокона бар зидди сиёсати зулму ғоратгарӣ бархоста, сулҳу адолатро тарғиб мекарданд. Яке аз онҳо рӯҳонӣ Мирзо Набиев буд, ки баъд ба сафи мубориэони фаъоли Ҳокимияти Советӣ гузашт. Мавҷи таъқиботи беасос, ки соли 1937 мамлакатро фаро гирифта буд, ӯро канор нагузошт, бо шаҳодати бардурӯғ ба хоинии Ватан гунаҳгораш карданд.**

Мирзо Набиев соли 1881 дар деҳаи Ҷуваи наздикии Файзобод дар оилаи мансабдори хурде таваллуд ёфта, ҳини даҳсолагӣ аз падару модар сағир монд. Бо бародари калониаш ба Бухоро рафт. Бачаҳо ба паноҳи рӯҳонии меҳрубоне афтоданд. Ӯ онҳоро ба мадраса дод. Дар замири дили Мирзо суханҳои як устоди рӯҳонӣ дар бораи он ки инсон доимо бояд софдил, ҳақпараст ва адолатпарвар бошад, маҳкам ҷой гирифтанд, ӯ ҳамчунин гуфт, ки танҳо ҳамон вакт инсон метавонад ба лутфу марҳамати бузурги Оллоҳ сазовор гардад. Ва ӯ бовар кунонд, ки худи мартабаи ҳазрати домулло барои сабзидани тухми накӯӣ дар замири ӯ мададгор хоҳад шуд.

Баъди хатми мадраса Мирзо Набиев ба деҳаи Майдонак бармегардад ва он ҷо мулло мешавад. Дар ваъзҳояш дилсӯзии зиёд ба қисмати камбағалон аён мегаштанд. Ӯ зулму беҳуқуқиеро, ки атрофашро фаро гирифта буд, ба хубӣ мебинад, деҳқононро бо суханҳои хуш тасаллӣ медиҳад, вале роҳи дурустро сӯи адолат нишон додан наметавонад. Хушбахтона, дар зодгоҳаш неруҳое, ки тӯфони Октябрь бармеангезад, бедор мешаванд.

Мирзои ҳаматарафа маълумотнок дар доираи танги догмаҳои дин побаста намонд. Ӯ асарҳои нависандагону шоирони пешқадами тоҷику ӯзбекро, ки бо баъзеашон шахсан вохӯрда буд, мехонд. Бахт чанд маротиба ӯро ба сӯҳбати Садриддин Айнӣ насиб мегардонад. Нависанда аз ваъзҳои ғайримуқаррарии муллои Майдонак хабардор шуда, боре худаш ба аёдати ӯ омад. Мирзо он сӯҳбатро тамоми умр фаромӯш накард.

Айнӣ ба бисьёр чизҳои ҳаёт чашми ӯро кушод. Зери таъсири нависанда нигоҳи ӯ ба олами мӯъминон тағьир ёфт, ғаму ташвиши онҳо ба вай наздиктару фаҳмотар гаштанд.

Мирзо адолатпарварии Ҳокимияти Советиро, ки манфиати халқи ӯро муҳофизат мекард, бо чашмони худ диду бовар кард, табиати аксулинқилобии босмачиён — пуштибонҳои тартиботи кӯҳнаи боиву феодалиро фаҳмид. Вазъҳои ӯ ба ранги дигар, оташбору ҳаяҷонангез садо медоданд.

Ӯ дар вазъҳояш ҷаҳолатеро, ки боёну нӯкаронашон ба он ғӯтидаанд, фош мекард, аз офатҳои бешуморе, ки босмачигарӣ бо худ овард, ҳарф мезад. Вазъҳои мулло, ки бо мисолҳои равшану мушаххас асоснок буданд, ба мардум таъсири амиқ мерасонданд.

Бо ҳар яки ин вазъҳо эҳтироми мардум ба муллои худ меафзуд. Онҳо баъдан ӯро домулло хонданд, яъне шахсе, ки бо маълумоту хиради баланд аз дигарон тафовут дорад. Мирзо Набиев қарор дод бо рӯҳониёни дигар, аз ҷумлаи онҳое, ки бо худаш рӯҳан наздиканд, рӯирост гуфтугӯ кунад. Бештарини онҳо аз вай рӯ гардонданду кофираш хонданд. Вале шахсоне низ буданд, ки ӯро тарафдорӣ карданд, монанди муллои масҷиди Тургаки тумани Эсамбой Надир Эшбеков ба роҳи хидмати халқ гузаштанд. Ба босмачиён, ки хабаркашонашон ҳамроҳи деҳқонон ба масҷид мерафтанд, вазъҳои нави муллои онҳо нафорид. Ӯро дар пеши чашми мӯъминон қатл карданд.

Саркардаҳои дастаи босмачиёнро, ки дар тумани Файзобод қарор доштанд, бо хашми ногуфтанӣ ва бо вазъи ғазаболуду ифшогаронаи мулло Мирзо, ки дар масҷид пеши ҳамагон баён кард, гуселонданд. Ӯ махсусан ба Ғаюрбек — сардори дастаи бузургтарини маҳаллӣ нафрат хонд. Вақте мулло баъди вазъгӯии навбатӣ аз масҷид берун меомад, бо супориши қӯрбошӣ дастгираш карданд. Ӯро ғоратгарон бо дасту пои баста ба Чува, ба майдоне, ки қариб панҷсад нафар деҳқонон аз деҳоти наздик ҷамъ омада буданд, оварданд. Онҳоро хабари суде оварда буд, яъне Ғаюрбек — тағои амири Бухоро Саид Олимхон, ки баъди инқилоби Бухоро ба Афғонистон фирор карда буд, мехост муллоро дар пеш назари аҳли деҳаҳои атроф суд ва шарманда кунад. Қурбошии маккор ҳамроҳи имоми худ рафти суди «муллои сурх»-ро то хурдтарин ҷузъиёташ андешид. Бек қарор дод аввал иродаи ӯро бишканад, пеши чашми мардум беобрӯяш кунад, баъд чун бедини гаравида ба кофирон, яъне ҷонибдорони Ҳокимияти Советӣ назди ҳамагон ба дор кашад. Қуштори таъҷилиро нимэскадрони Г. И. Шейпак, ки раис Мирзо Эргаш ва чанде аъзоёни ревкоми тумани Файзободро ҳамроҳӣ намуда, ба Чува даромад, халалдор кард. Мирзо Эргаш аз хатари ҳалокат, ки ба домулло таҳдид дошт, огоҳ шуда, дастур дод, ки ӯ масҷидро бигузорад ва ҳамроҳи хонаводааш фавран ба гарнизони Файзобод кӯчад.

Раиси ревком домуллоро хуб медонист, ба сароҳату садоқати ӯ қоил буд, ба ҷасорату мардонагии ӯ ифтихор дошт. Бо пешниҳоди ӯ «муллои сурх» ба вазифаи ҷонишини раиси комитети инқилобӣ таъин гардид ва баъд аз фавти Мирзо Эргаш дар задухӯрди нобаробар бо босмачиён Набиев раиси ревком шуд. Ӯ кори фаъолонаро бахри мустаҳкам гардондани Ҳокимияти Советӣ дар туман ба роҳ монд. Огоҳии комил аз хусусиятҳои психологиву маишати деҳқонон, ботадбирӣ ва қобилияти ташкилотчигӣ зуд ӯро дар қатори фаъолони советӣ гузоштанд.

Мирзо Набиев андешаҳои худро роҷеъ ба тақвияти муборизаи зидди босмачиён дар мактубаш ба номи сардори ГПУ-и вилоятӣ Ч. А. Путовский муфассал нигоштааст. Чеслав Антонович ба мулоҳизаҳои пухтаи «муллои» сурх» мутаваҷҷеҳ шуд ва хат фиристода хоҳиш кард, ки вақти таъиншуда ба Душанбеояд. Набиев ҳини сӯҳбат аз ҳодисоти ту-

ман мухтасар маълумот дод ва қайд кард, ки аллакай халқ аз босмачиён наметарсад ва ба Ҳокимияти Советӣ рӯ овардааст. Чеслав Антонович аз вазифаҳои комитети инқилобии Файзобод ҳарф зада, таъкид кард, ки дар кӯтоҳтарин муддат дастаи Ғаюрбекро торумор кардан лозим аст.

Дар амалиёти зидди босмачиён ба ҷуз сурхҳо коркунони шӯъбаи махсуси полки 9-уми тирандозии Туркистон низ ширкат доштанд. Онҳо қаблан дар муайян кардани маҳалли ҷамъомади дастаҳои босмачигарӣ кори зиёд бурданд. Ба онҳо сокинони деҳоти атроф ёрии калон расонданд. Чекист Абдулло Валишев бо фаъолиаш тафовут дошт. Валишев ва Набиев паҳлӯ ба паҳлӯ, бо машварати ҳамдигар кор мекарданд, нақшаи ҳамкориро дар иҷрои вазифаҳои махсусан масъулиятнок мекашиданд. Набиев борҳо ба амалиёт барои торумор кардани дастаҳои босмачиён, ки дар туман бедодгарӣ мекарданд, шахсан роҳбарӣ мекард, кори зиёди тарғиботӣ мебурд, мардумро розӣ мекард то камтарин кӯмакро ҳам аз душманони инқилоб дареғ доранд.

Моҳи апрели соли 1925 дар тумани Файзобод миҷлисе баргузор гардид, ки ба он бештар аз ҳазор нафар сокинони маҳаллӣ ҷамъ омада буданд. Раиси ревкоми вилояти Душанбе Ҳомидов ба ҳозирон муроҷиат кард, ки дар атрофи Ҳокимияти Советӣ муттаҳид шаванд. Раиси ревкоми Файзобод Мирзо Набиев низ сухан кард. Ӯ пешниҳод намуд, ки комитети муборизаи зидди босмачиён ташкил карда шавад. Пешниҳод маъқул шуд. Раиси комитет худи ӯ интихоб гардид, ҷонишинаш — Қаландар Воҳидов. Комитет аз сокинони маҳаллӣ чанд отряди мусаллаҳ ташкил дод. Ҳамроҳи отрядҳо бисьёр вақт агитаторон рафта, миёни меҳнаткашон корҳои фаҳмондадиҳӣ ва сиёсию тарбиявӣ мебурданд.

Ғаюрбек бо ёрии ҷосусони худ мекӯшид ҳар қадами «муллои сурх»-ро таъқиб кунад. Ӯ аз Мирзои таслимнопазир ташнаи қасос буд. Миёни каллабуронаш вазифа гузошт: касе хоини исломро пеши ӯ орад, мукофоти гарон хоҳад гирифт. Вале аскарони сурх фарзанди вафодори халқи тоҷикро ҳифз карданд, деҳотиён бехатарии ӯро таъмин намуданд

Дар яке аз оташфишониҳо Ғаюрбек сахт маҷрӯҳ шуд ва баъдтар маълум гардид, ки қӯрбошӣ аз захми ҳамон тир мурдааст. Дар деҳот шодмонӣ мекарданд, ки ҳокимияти беки манфур хотима ёфт. Вале худи дастаи босмачиён ҳанӯз барҷо буд. Ба он Исматуллобек, ҷияни қӯрбошии марҳум сардор шуд. Қарор дода шуд, ки зудтар дастаҳо торумор сохта, туман аз босмачигарӣ тоза карда шавад.

Дар кашидани нақшаи амалиёт доир ба нест кардани дастаи калонтарин дар туман — дастаи Исматуллобек ҷонишини раиси комитети Файзободии мубориза бар зидди босмачиён Қаландар Воҳидов ва намояндаи ОГПУ, чекисти диловар Абдулло Валишев ширкат варзиданд. Ӯ бо ёрии мардуми маҳаллӣ тавонист воқиф шавад, ки макони босмачиён дар куҷост, онҳо бештар дар кадом деҳа қарор мегиранд ва бо кадоме аз сокинон робитаи устувор доранд. Ревком ва фармондеҳони полки 9-ум барои торумор кардани даста ин маълумотҳои муҳимро ба назар гирифтанд.

Босмачиён дар натиҷаи мағлубиятҳои бешумор бовариро ба мақсадашон, ки баҳри он меҷангиданд, аз даст доданд. Аз ҷумлаи деҳқонони камбағал гурӯҳҳои начандон калон ба гуноҳи худ иқрор шуда, ба ревком ё гарнизон меомаданд. Дар Архиви марказии давлатии РСС Тоҷикистон ҳуҷҷатҳои алоҳидае мавҷуданд, ки дар ин бора шаҳодат медиҳанд. Протоколи маҷлиси ревкоми тумани Файзободро аз 22 августи соли 1925, ки ҷонишини раиси ревком Эргаш Тағоев гузарондааст, мисол мегирем. Дар он масъалаи авфи босмачиёни ихтиёран таслимшуда муҳокима гардидааст. Ревком дар бораи аз органҳои болоии ху-

кумат афв пурсидан қарор мекунад. Қавли Ҳокимияти Советӣ бо амалҳои мушаххас тақвият ёфтааст: ба онҳо замин ҷудо карда, барои харидани чорво ва иморатпӯшӣ қарзҳои дарозмӯҳлат дода шудааст. Ин иқдоми Ҳокимияти Советӣ, албатта, ба ҳама маълум мешуд ва ин рӯҳияи ягонагии дастаҳоро хароб мекард. Бо вуҷуди он, бо ин роҳ ба нест кардани босмачигарӣ умед бастан мумкин набуд. Қисми каме аз онҳо таслим шуданду бас. Қисми мутлақашон рӯҳияи амиқи душманӣ доштанд ва ҳеҷ намехостанд силоҳҳояшонро партоянд.

Субҳи августи соли 1925 ду взводи савораи полки 9-уми тирандозии Туркистон таҳти фармондеҳии Г. Шейпак ва А. Мордовцев ва отряди ихтиёрии Муҳаммадамин Ҳақбердиев ба сӯи деҳаи Дубеда, ки дар наздикияш қувваи асосии дастаи Исматуллобек воқеъ буд, раҳ гирифтанд. Дар ҷанг, ки то торикӣ давом кард, сардори даста кушта шуд. Босмачиён ба кӯҳҳо ақиб нишастанд ва он ҷо ба гурӯҳҳои хурд тақсим шуданд. Бо мақсади имкон надодан барои фурсат ва ҳуҷуми нави ғоратгарона ташкил кардани онҳо Мирзо Набиев босмачиёнро хаттӣ даъват кард, ки бо ҳамон шартҳои қаблан пешниҳодкардааш силоҳҳояшонро бинињанд. Дар натиҷа 7 нафар саркарда ва беш аз сесад нафар босмачӣ таслим шуданд. Вале боқимондаҳои баъзе дастаҳо бо мақсади қувватгирӣ ба кӯҳҳо рафтанд. Ва комитети инқилобӣ ба маҷлиси худ дар бораи торумори қатъии онҳо масъала гузошт. Дар натиҷаи тадбирҳои андешидашуда моҳи сентябрь тумани Файзобод нахустин дар республика аз босмачиён пурра тоза карда шуд. Дар торумори он командирони Армияи Сурх Шейпак, Мордовцев, Шегер, Веденин, Бахтадзе, Бураченко, Скрастин, Кулешов фаъолона ширкат варзиданд ва чекистон Валишев, Петренко, Фаткулин, Нигматулин, Шестопалов мардонагию шуҷоат нишон доданд. Дар пойтахти Тоҷикистон файзободиҳо — мубаризони шуҷои баҳри Ҳокимияти халқии советиро ба мусиқию суруд пешвоз гирифтанд. Дар майдони шаҳр митинг ташкил карда шуд.

Ҳукумати республика дар бораи беҳдошти вазъи иқтисодии тумани Файзободи аз дасти босмачиён харобшуда қарор қабул кард. Дар Файзобод кушодани беморхона, мактаб ва як қатор муассисаҳои савдо пешбинӣ шуда буд. Ба сокинони туман барои сохтмони иншооти обьёрӣ ва дигар эҳтиёҷот ба маблағи зарурӣ қарз дода шуд.

Набиев баъд ҳамчун ташкилотчии хуби оммаи деҳқонон раиси комитети инқилобии вилояти Ҳисор таъин гардид. Ҳукумати Тоҷикистон мехост бо мақсади зудтар барҳам додани босмачигарӣ таҷрибаи ғанӣ ва обрӯи миёни мардум доштаи ӯро истифода кунад. Босмачиён чун пештара ӯро «муллои сурх» меномиданд ва барои муҳаббати беандозааш ба халқ ва садоқаташ ба идеалҳои Ҳокимияти Советӣ даррандавор бад медиданд. Домулло дар Ҳисор низ аз паи худ нақши равшан гузошт. Ӯ тавонист дар муддати кӯтоҳ аҳолии вилоятро барои ноил шудан ба мақсадҳои гузошташуда равона кунад. Онҳо бо ёрии қисмҳои аксарони сурх босмачигиро дар вилоят пурра барҳам доданд. Набиеви домулло ба муқобили душманони Ҳокимияти Советӣ дар Лақай ва дигар районҳо бо муваффақият мубориза кард. Ӯ ба ҳайати Комитети республикавии мубориза ба муқобили босмачигарӣ дохил шуд. Соли 1926 Набиевро ба вилояти Кӯлоб ба кор гузарониданд, ки он ҷо низ бо фаъолияти ӯ осудагӣ ҷорӣ шуд.

Съезди 1-уми умумитоҷикистонии муассисони Советҳои депутатҳои коргарон, деҳқонон ва аскарони сурх, ки 1—12 декабри соли 1926 дар шаҳри Душанбе баргузор гардид, муборизаи зидди босмачигариро ҷамъбаст намуда, масъалаҳои сохтмони иқтисодӣ, хоҷагӣ ва маданиро муҳокима кард. Дар Тоҷикистон ба гузариш аз системаи комитетҳои инқилобӣ, органҳои муваққатии Ҳокимияти Советӣ ба органҳои интихобӣ — Советҳо ибтидо гузошта шуд.

Дар съезд Мирзо Набиев аъзои КИМ-и республика интихоб шуд. Баъди се сол ҳаёти осоиштаи республика аз таҷовузи дастаи бузурги босмачиёни Фузайл-махсум аз хориҷа халалдор гардид. Бо супориши партия Набиевро лозим омад боз отрядҳои ихтиёрӣ ташкил кунад. Фузайл-махсум шикаст хӯрд. Соли 1931 ба сари республикаи ҷавон балои Иброҳимбек омад. Ва дар муборизаи зидди ин душмани Ҳокимияти Советӣ низ Набиев фаъолона иштирок намуд.

Ӯ намедонист, ки ҳамагӣ чанд соле мегузараду қисматаш якбора тоб мехӯрад, тӯҳматкорона хоини Ватан меноманд. Бештар аз бист сол ин айбномаи бардурӯғ хонадони Набиевҳоро доғдор мекард.

Ва инак, соли 1958 — соле, ки ба ҳазорон ҷабрдидагони бегуноҳи давраи истибдоди сахт номи некашонро баргардонд, фаро расид. Хушхабар ба хонаи писари калони ӯ Аҳмад Мирзоев низ расид:

«Бо қарори коллегияи судӣ оид ба корҳои ҷиноятии Суди олии РСС Тоҷикистон... қарори Сегонаи Управленияи бехатарии давлатии НКВД-и РСС Тоҷикистон аз 10 декабри соли 1937 нисбати Набиев домулло Мирзо бекор намуда, делояш аз сабаби исбот нашудани айбномаи ӯ қатъ карда шуд».

Адолате, ки баҳри он Мирзо Набиев солҳои ҷанги гражданӣ дар Тоҷикистон мубориза мебурд, тантана кард.

**А. СЕКРЕТОВ,**
**ходими илмии Институти таърих, археология ва этнографияи ба номи Аҳмади Дониши АИ РСС Тоҷикистон**

**С. ТАХАЛЕНКО,**
**аъзои Иттифоқи журналистони СССР**

---

# Шеваи кори В. И. ЛЕНИН

● Ленин дар ҳолатҳои зарурӣ аз кормандон қатъӣ талаб мекард. Чунин факт хеле ҷолиб аст. Вақте А. Е. Бадаев, ки дар кори озуқа дар Петроград буд, иҷрои супориши Комиссариати халқии озуқаро рад кард, Ленин ӯро сахт огоҳ намуд, ки «боз як сарпечӣ аз иҷрои супориши марказ» ва ӯ ба суд дода мешавад. «Бо ин шӯхӣ намекунанд», — таъкид кард Владимир Ильич. Бадаев ранҷид ва «гурӯҳи муайяни марказ»-ро дар «дасисакорӣ» ба муқобили ӯ гунаҳгор намуда, истеъфо хост. Он гоҳ Владимир Ильич ба ӯ чунин нома навишт:

**«Ба БАДИЧ»**

Рафиқ Бадаев! Инҷиқӣ накунед — Шумо духтар нестед. Шуморо на аз он пурсиданд, ки оё «тамоми фаъолияти худро» ҳатман (!!) дуруст» мешуморед, балки аз он пурсиданд, ки оё Шумо ҳамаи супоришоти марказро иҷро кардаед. Аммо Шумо дар ин бора хомӯшед! Кор кунед, истеъфоро намепазирем. Ҳамаи супоришоти марказро иҷро кардан гиред ва аз хусуси «дасисакорӣ» суханҳои беҳудаву беадабона нагӯед.

Дуруд! **Ленин»**
(Куллиёт, ҷ. 50, саҳ. 293—301).

---

# ТАЪСИСИ КОМИНТЕРН КОРИ ПОЙДОР АСТ

## БА МУНОСИБАТИ 70-СОЛАГИИ АСАРИ В. И. ЛЕНИН «ИНТЕРНАЦИОНАЛИ СЕЮМ ВА МАҚОМИ ВАЙ ДАР ТАЪРИХ»

Революцияи Октябрь тамоми вазъияти байналхалқиро ба куллӣ тағьир дода, барои ташкили Интернационали Коммунистӣ шароитҳои нав фароҳам овард. В. И. Ленин дар давоми чандин сол барои муттаҳид намудани унсурони чапи партияҳои социалистӣ мубориза мебурд. Дар охири соли 1918 марҳалаи хотимавии муборизаи большевикон барои барпо кардани Интернационали Коммунистӣ фаро расид. Ташкил ёфтани партияҳо ва гурӯҳҳои коммунистӣ дар хориҷа чунин маънӣ дошт, ки Интернационали сеюм аслан ба вуҷуд омада, амал мекунад. Вазифаи муҳими айём аз он иборат буд, ки ин отрядҳои парокандаи коммунистӣ аз ҷиҳати ташкилотӣ муттаҳид намуда, қувваю таъсири онҳо дар байни омма зиёд карда шавад. Ин вазифа барои он ҳам муҳим буд, ки исловҳотчиён фаъолияти худро хеле вусъат дода, барои зудтар барқарор намудани Интернационали II ҷидду ҷаҳд мекарданд. Партияи лейбористин Англия бо ин мақсад ҳатто даъват намудани конференцияи махсуси байналхалқиро дар Швейцария таклиф кард. КМ РКП(б) инро ба назар гирифта, 24 декабри соли 1918 ба ҳамаи тарафдорони Интернационали III бо радиограммаи махсус муроҷиат намуд, ки дар он гуфта мешуд: «Бар хилофи Интернационали хоинон ва контрреволюционерон, ки бо мақсади барпо намудани такьягоҳ бар зидди революцияи ҷаҳонии пролетарии зуд инкишофёбанда ташкил меёбад, коммунистони ҳамаи мамлакатҳо бояд дар атрофи Интернационали сеюми революционии аллакай таъсисёфта, ки на бо социал-империалистони ошкоро, на бо унсурони калавандаи дар амал ба онҳо кӯмаккунанда ягон умумияте надорад, муттаҳид шаванд...»

Моҳи январи соли 1919 маҷлиси байналхалқӣ таклифи В. И. Ленинро дар хусуси вақтҳои наздик даъват намудани конгресси муассисони Интернационали III якдилона қабул кард.

Конгресси якуми Коминтерн аввали моҳи марти соли 1919 дар Москва барпо гардид. Дар кори он 52 нафар вакилон аз 30 мамлакат иштирок намуданд. Конгресс то қабули қарор дар бораи муқаррар кардани Интернационали III ҳамчун конференция маҷлис гузаронд. Бо супориши як қатор ҳайатҳои вакилон конференцияро В. И. Ленин кушод. Вакилону меҳмонон дар минбар пайдо шудани ӯро бо чапакзании гарму ҷӯшон пешвоз гирифта, бо ҳамин эътирофи хизматҳои бузурги Владимир Ильич ва партияи большевикиро дар назди ҳаракати байналхалқии коргарӣ ифода намуданд. Аксарияти куллии иштирокчиёни конференция таклифи Ленинро дар бораи зуд муқаррар намудани Интернационали сеюми коммунистӣ тарафдорӣ карданд.

Ленин дар конгресс дар бораи демократияи буржуазӣ ва диктатураи пролетариат маърӯза карда, қайд намуд, ки партияҳои коммунистӣ дар фаъолияти худ бояд зарурати революцияи социалистӣ ва бо давлати типи нав — диктатураи синфи коргар иваз намудани давлати буржуазиро ба асос гиранд. Диктатураи пролетариат, гуфт ӯ, барои тамоми оммаи меҳнаткашон комилан зарур буда, танҳо ба воситаи он аз капитализм ба социализм гузаштан мумкин аст.

Хизмати бузурги В. И. Ленин аз он иборат аст, ки вай моҳияти Ҳокимияти Советиро чун шакли таърихан ташаккульёфтаи диктатураи пролетариат дар Россия ошкор намуда, аҳамияти байналхалқии принципҳои асосии он ва ҳамаи дигар шаклҳои сиёсии диктатураи синфи коргарро нишон дод. Чунин принципҳои ленинии сохти давлатии пролетарӣ, мисли таъмини иштироки васеи омма дар идоракунии давлат, барҳам додани амалдории имтиёзнок ва армияи кӯҳна, централизми демократӣ ва ғайра, аломатҳои асосии на фақат Ҳокимияти Советӣ, балки сохти сиёсии ҳамаи мамлакатҳои социалистӣ, қатъи назар аз тафовути хусусиятҳои миллию таърихии онҳо мебошад.

Конгресси якуми Коминтерн тезисҳои В. И. Ленинро дар бораи демократияи буржуазӣ ва диктатураи пролетариат якдилона маъқул донист. Конгресс платформаи Интернационали Коммунистӣ ва манифестро ба пролетарҳои тамоми ҷаҳон қабул намуд. Ленин аз номи РКП(б) ба манифест имзо гузошт.

Ҳуҷҷатҳои қабулкардаи конгресси Коминтерн барои пролетариати байналхалқӣ программаи мубориза барои ҳокимият

гардида, вазифаҳои асосӣ ва тактикаи партияҳои коммунистиро аниқ муайян намуданд.

В. И. Ленин дар мақолааш «Интернационали сеюм ва мақоми вай дар таърих», ки моҳи апрели соли 1919 навишта буд, қайд кардааст: «Интернационали якум барои мубориэаи пролетарии байналхалқӣ дар роҳи социализм таҳкурсӣ гузошта буд. Интернационали дуюм давраи тайёр кардани заминае буд барои ба таври васеъ, ба таври оммавӣ паҳн шудани ҳаракат дар як қатор мамлакатҳо. Интернационали сеюм самараҳои кори интернационали II-ро касб кард, иллатҳои оппортунистӣ, социал-шовинистӣ, буржуазӣ ва майдабуржуазии онро бурида партофт ва ба амал баровардани диктатураи пролетариатро сар кард» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 29, саҳ. 325).

Хусусияти фарққунандаи Интернационали III аз он иборат буд, ки вай таҳкурсии муқтадири бемисл дошт. Ин таҳкурсӣ Россияи Советӣ буд, ки дар миқёси байналхалқӣ диктатураи пролетариат ва ғалабаи онро бар капитализм дар ҳаёт таҷассум мекард. Интернационали III дар вазъияте ба вуҷуд омад, ки ҳеҷ гуна манъкунӣ, ҳилаю найранги буржуазия ва ҷосусони социал-демократии он ба паҳншавии хушхабар дар бораи Интернационали III ва хайрхоҳӣ ба вай дар байни коргарон ва тамоми ҷаҳон монеъ шуда натавонистанд. В. И. Ленин навишта буд: «Ин вазъиятро ҳаракати советӣ дар байни оммаи меҳнаткашон ба вуҷуд овардааст, ки ин ҳаракат акнун ба дараҷае қувват гирифтааст, ки ҳақиқатан ҳам ҳаракати байналхалқӣ шудааст» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 324).

Аҳамияти байналхалқии конгресси якуми Коминтерн хеле бузург аст. Вай таъсисёбии Интернационали Коммунистиро расман эълон карда, қадамҳои нахустини революцияи оғозёфтаи ҷаҳонии пролетариро аз ҷиҳати назариявӣ ҷамъбаст кард ва барои дар таҳти шиори диктатураи пролетариат аз ҷиҳати идеявию ташкилотӣ муттаҳид шудани пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо ибтидо гузошт. Конгресси якум байрақи социализмро, ки дар атрофи он қувваҳои пролетариати революционӣ бояд муттаҳид мешуданд, баланд бардошт ва ба муқобили Интернационали Бернии ислоҳотчиён ҷанги беамон эълон кард. Дар конгресс бори нахуст дар таърихи ҷаҳонӣ пролетарҳои Европа ва Америка бо меҳнаткашони мамлакатҳои мустамликавӣ ва номустақил муттаҳид шуданд.

В. И. Ленин мустаҳкамии ташкилоти дар Москва барпошударо қайд карда, навишта буд: «... Барпо шудани Интернационали III Коммунистӣ қайди он чизҳое буд, ки на танҳо оммаҳои пролетари рус, на танҳо оммаҳои пролетари Россия, балки Германия, Австрия, Венгрия, Финляндия, Швейцария — хулоса, оммаҳои пролетари байналхалқӣ ҳам ба даст овардаанд. Маҳз аз барои ҳамин ҳам барпо карда шудани Интернационали III Коммунистӣ кори пойдор ва устувор аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ ҷ. 28, саҳ. 528).

Солҳои охир ҳаракати коммунистӣ ба бисьёр падидаю вазифаҳо ва проблемаҳои нав дучор омад. Ҳамаи ин аз он хусус гувоҳӣ медиҳад, ки вай ба марҳалаи сифатан дигари тараққиёт дохил шудааст. Шароити байналхалқии кори коммунистон зуд ва амиқ тағьир меёбад. «Ҳамаи партияҳои бародар таҳти тирборони доимии пропагандаи зиддикоммунистӣ қарор гирифтаанд, ки он аз кор фармудани пасттарини тарзу воситаҳо ҳам ор намекунад, — қайд намуд М. С. Горбачёв дар съезди XXVII КПСС. — Бисьёр партияҳо дар ҳолати пинҳонӣ, дар шароити таъқиботу ҷазои тоқатфарсо амал мекунанд. Ба коммунистон ягон кор бе муборизае, ки шуҷоати шахсиро ҳам талаб мекунад, муяссар намешавад».

В. И. Ленин дар асараш «Интернационали сеюм ва мақоми вай дар таърих» пешгӯӣ карда навишта буд, ки «таърихи умумиҷаҳонӣ бемайлон ба сӯи диктатураи пролетариат равон аст, вале ин роҳ чандон ҳам роҳи ҳамвор, роҳи оддӣ ва роҳи мустақим нест». Ин асари доҳии муаззам бо миқёси таърихӣ, нишонрасӣ ва амиқии худ касро мутаҳайир месозад. Вай имрӯз ҳам асари хеле муҳим буда, ба бисьёр партияҳои коммунистӣ ва коргарӣ дар муборизаи душвори онҳо баҳри мақсадҳои умумӣ чун раҳнамо хизмат мекунад.

# ДУ НУҚТАИ НАЗАР БА ЯК АСАР

## Концепцияи советшиносӣ ва вайроншавии қолабҳои танқид

ДАР ШАРОИТИ танқидан таҷдиди назар кардани ҳамаи ҷабҳаҳои ҳаёти ҷамъият, ки ба ин бозсозӣ боис шуд, масъалаи муносибат ба замони гузашта аҳамияти басо калон пайдо мекунад. Мо чиро бегуфтугӯ инкор мекунему абадан аз ҳаётамон дур месозем, бо чӣ минбаъд пеш рафтаниему чиро бояд маҳфуз дорем ва ҳимоя намоем? Агар дар мавқеи файласуфони ба таври диалектикӣ фикркунанда монданӣ бошем, пас принципи ин гуна таҷдиди назар кардан, қабл аз ҳама, таҳлилу интихоби ҳама он чизи пурқиммат, воқей, мусбате мебошад, ки тараққиёти минбаъдаю буньёдкориро тақвият дода, ба ҳаракатамон ба пеш мусоидат менамояд. Вазифа душвор аст? Бечуиучаро. Вале ин кор дар соҳаи маънавӣ, соҳаи маданияту идеология боз ҳам мураккабтар аст: объект басо нозук аст. Хароб кардан албатта, осон, чунон ки дар урфият мегӯянд, шишаи бишкастаро пайванд кардан мушкил аст.

Маданияту идеологияро бояд дар асоси кадом принципҳо таҳлил кард ва таҳлили он бояд чӣ сон сурат гирад, хусусан агар ба таҳлили фалсафӣ даъво дошта бошем? Худи фалсафа, диалектикаи мазмуну мундариҷа ва шаклҳои он ба ин савол ҷавоб медиҳад: хусусиятҳои расмиро ба назар гирифта, суханпардозиҳои фавқулинқилобиро аз худ ва вазъияти замонро эҳсос намуда ва, шояд, дар мавқеъҳои мазмунан дурусту аз ҷиҳати методологӣ санҷидашуда боқӣ монда, таҳлил кардан зарур аст. Ҳозир, ки бисьёр мавҳумҳо ноустувор гардида, ақидаҳои муқаррарии анъанавӣ таҷдиди назар карда мешаванд, бағоят муҳим аст, ки барои онҳо шуда ба шаклпарастию иборапардозӣ дода нашавем. Ин алалхусус барои он зарур аст, ки адабиёти доир ба масъалаҳои маданият ва мубориэаи идеологӣ то ба ҳамин қарибиҳо бо шаклбозию иборапардозиҳо ба авҷи аълои худ расида буд. Миқдори зиёди китобу рисола ва мақолаҳои ба ин масъалаҳо бахшидашуда қолабҳоеро ба вуҷуд меоварданд, ки проблемаю зиддиятҳои воқеиро рӯпӯш ва қудрату тавоноии моро муболиға мекарданд. Муаллифони онҳо аҳамияти принципҳои танқиди марксистиро паст зада, бо ҳамин ба кам шудани мароқ умуман ба марксизм мусоидат намуданд. Дар ин қабил адабиёт ба ҷои бо камоли диққат омӯхтану ҷамъбаст намудани далелҳо майли ба гуфтаҳои советшиносон часпида гирифтану бо тамоми овоз изҳор кардани он мушоҳида мегардад, ки онҳо дурӯғ мегӯянд ва дар асл ҳамааш ин тавр нест. Дар чунин адабиёти идеологӣ мафҳумҳои дилпазири даркорӣ вуҷуд надоранд: мафҳумҳои ба қолабҳо табдилёфта ҳамчун шиору даъват истифода мешаванд.

Дар чунин маврид пайдоиши ҳар асари нави оид ба масъалаҳои мубориэаи идеологӣ боиси шубҳаю нобоварии беасос мегардад. Китоби Т. Абдушукурова «Маданияти Тоҷикистони Советӣ ва советшиносӣ»-ро низ кас бо ҳамин ҳиссиёт ба даст мегирад. Аммо мутолиаи бодиққат ба андозае ин нобовариро аз байн мебарад. Гап дар ҳамин аст, ки дар он ҳамон чиз ҳаст, ки бисьёр вақт дар чунин адабиёт набуд. Ин таҳлили концепцияҳо, назариёту мафҳумоти советшиносӣ, ки дар онҳо тараққиёти маданияти Тоҷикистони Советӣ инъикос мегардад, дарки назариявии хусусиятҳои тадқиқоти советшиносӣ, маҳз тадқиқот, на «афсонаҳои бардурӯғ». Чунин дарки назариявӣ дар кӯшиши баррасӣ кардани «мустамликадории советӣ», «русикунонӣ», «советикунонии сиёсӣ» на ҳамчун «асотирҳо»-и советшиносӣ, балки ҳамчун концепцияҳои муайяни он зоҳир мегардад. Дар асари Т. Абдушукурова принципи асосии методологии дар ин ё он концепция қарорёфта ва татбиқи он дар нуктаҳо ва назарияҳои мухталиф таҳлили меёбад.

Ҷолиб аст, ки дарки хусусиятҳои советшиносӣ на дар заминаи ҳирси гуфтаҳои тозаю «пухта»-и советшиносон, балки дар заминаи омӯзиши «классика»-и советшиносӣ қарор мегирад. Ин, шояд, аз даъвати муқаррарӣ ба муҳимии кори идеологӣ як қадам ақиб, вале дар айни замон зуҳуроти кӯшиши бошуурона барои дарки назариявӣ бошад. Муҳимии яклаҳзагӣ ва муҳимие вуҷуд дорад, ки онро мантиқи тадқиқоти назариявӣ талаб мекунад: ҷои ошкор сохтани нодурустии мафҳуму принципҳои ҷудогонаи советшиносиро зарурати дарки концепциявии он мегирад.

Ба ин муносибат «инкишоф»-и концепцияҳои советшиносиро фаҳмидани муаллиф ҷолиби диққат аст: чунон ки дар асар зикр ёфтааст, ҷойивазкунии таърихии онҳо мантиқи худро дорад, ки ифшои он, ба назари мо, ҳодисаест, ки ин асарро ба тадқиқоти илмие баробар мекунад, ки аҳамияташон бо тағьир ёфтани шиорҳои сиёсӣ кам намешавад. Ба назари мо, таҳлили «инкишофи» концепцияҳо аз «мустамликадории советӣ» то ба «советикунонии сиёсӣ» мумкин аст аз ҷиҳати методологӣ муносибати бағоят пурсамар дар танқиди марксистӣ гардад.

Дарки назариявии концепцияҳои советшиносии тараққиёти маданияти социалистӣ дар Тоҷикистон дар асари Т. Абдушукурова дар таҳлили як қатор мафҳумҳо зоҳир шудааст, ки онҳо ба «матлубот»-и идеологӣ амалан дастнорасанд. Ин, пеш аз ҳама, ба таҳлили таносуби мафҳумҳои «интернационализация» ва «интеграция» дахл дорад. Дар амалияи кори идеологӣ, чун дар бисьёр тадқиқотҳои илмӣ, мафҳумҳои мазкур моҳиятан кам фарқ мекунанд, баъзан ҳатто ба ҳамдигар мушобеҳ мешаванд. Дар асарҳои советшиносӣ бошад, ин мушобеҳсозӣ асоси методологии танқиди маданиятҳои миллии социалистӣ мегардад. Ин дар истифодаи советшиносии мафҳумҳои Homo soveticus ва Homo igtamicus амалӣ мегардад, ки «инкишоф»-и онҳо дар асари Т. Абдушукурова нишон дода шудааст. Таҳлили дастурҳои методологӣ ва «инкишоф»-и таҷассумкунандаи мафҳумоти онҳо ба муаллиф имкон медиҳад фаҳмонад, ки дар советшиносӣ тасаввурот дар бораи зуҳуроти миллатчигии қувватгиранда дар маданияти Тоҷикистони Советӣ чи тавр ташаккул меёбад.

Ба ин муносибат боз як ҷиҳати муҳиму ҷолибро қайд кардан зарур аст. Дар асар пеш аз ҳама концепцияҳои советшиносии маданияти Тоҷикистони Советӣ таҳлил шудааст, вале бағоят муҳим аст, ки дар айни ҳол мафҳумҳои назариявие дарк карда шудаанд, ки дар онҳо илми ҷамъиятшиносии мо моҳияти тараққиёти маданиятҳои миллиро дарьёфтааст. Зимнан муроҷиат ба ин мафҳумҳо бо ҷиддият ва аз ҳама асосиаш бо эътимоднокии методологӣ фарқ мекунад.

Дар чунин гузориши проблема диққати асосӣ ба фаҳмондани саволҳое дода мешавад, ки маданияти миллии социалистӣ чист, сарчашмаҳои пайдоиш ва тараққиёти он кадомҳоанд. Ин саволҳоро то ба ҳамин қарибиҳо мекӯшиданд ба миён нагузоранд ва ё онҳоро ба замонҳои гузашта мансуб медонистанд. Муроҷиат ба онҳо дар қаринаи таҳлили концепцияҳои советшиносӣ ва назарияҳои тараққиёти маданияти социалистии Тоҷикистон асари Т. Абдушукуроваро ба пояи масъалаҳои ҷиддии воқеияти замони мо мебардорад. Ин, пеш аз ҳама, таҳлили ҳамон зуҳуротест, ки он дар советшиносӣ «ситоиши замони гузашта» номида шуда, дар шарҳи советшиносӣ асосан тасаввурот дар бораи миллатчигӣ дар республика гардид. Вале дар айни замон ба масъалаи муносибат ба маданияти замони гузашта дар материалҳои алоҳидаи матбуоти мо низ айнан ҳамин гуна баҳо дода мешавад ва аз ин рӯ аз хусуси маҳдуд кардани «дилбохтагии аз ҳад афзун ба замони гузашта» даъватҳо пайдо мегарданд. Охир ин боиси маҳдудшавии яке аз сарчашмаҳои асосии тараққиёти маданияти миллӣ шуда метавонад, ки муаллиф муқобили ин аст. Масъалаи дигаре, ки барои воқеияти ҳозираи республика аҳамияти калон дорад, дарки процессҳои таъсири мутақобила ва ҳамдигарро ғанӣ гардонданн маданиятҳои миллӣ мебошад. Ин мафҳумҳо дар кори идеологӣ баъзан фарқ кунонида намешаванд, ба таври схоластикӣ мафҳумҳои ба онҳо монанд бофта баровардa мешаванд. Зиёда аз ин чунин мафҳуми қолабӣ ба вуҷуд омадааст, ки маданияти советӣ маҷмӯи ба худ хоси ҳамаи падидаҳои беҳтарини маданиятҳои миллӣ мебошад. Дар асари Т. Абдушукурова ба дигар муносибати методологӣ диққат дода мешавад: мафҳумҳои робитаҳои мутақобилаи маданиятҳои миллиро аз ҷиҳати аҳамияти таърихӣ ва мазмуни хосаашон фарқ бояд кард. Сарчашмаи тараққиёти маданияти сермиллати советӣ, чун маданияти ҳозираи миллии социалистӣ, на «маҷмӯи» муқаррарии комьёбиҳои беҳтарин, балки процесси таъсири мутақобилаи маданиятҳо мебошад, ки дар он сифати нави маданияти миллии социалистӣ, аз ҷумла тамоми маданияти социалистӣ, ба вуҷуд меояд.

Дар шароити нави тафаккури сиёсӣ ҷои даъвоҳои хушку холиро, мегӯяд Т. Абдушукурова, зарурати баҳси назариявӣ, мубоҳиса бо ҷараёнҳои аз ҷиҳати назариявӣ аҳамиятдори советшиносӣ мегирад: маҳз баҳс, ҳамчун муколамаи одилона, таваҷҷӯҳи моро ба дараҷаи нави муборизаи идеологӣ, ки неруи зеҳнии ҷамъияти социалистиро бағоят фаъол мегардонад, ҷалб менамояд. Маҳз чунин муносибат ба таҳлили ҳаматарафаи қолабҳое сабабгор гардид, ки онҳо дар танқиди марксистии советшиносӣ ба вуҷуд омадаанд («тарс аз зиддиятҳо», ба қолабҳо табдил додани мафҳумҳо, боғаразона офаридани «тимсоли советшинос», «касалии бачагонаи рақамбозӣ»),

Бояд қайд кард, ки мо имрӯз шоҳидони «бозсозии филфавр»-и бисьёр олимони ҷамъиятшинос мебошем, ки ситоишу изҳороти тумтароқро ба ҷӯшу хурӯши танқид бадал кардаанд. Зиёда аз ин, маълум мешавад, ки ба бозсозии бисьёре аз онҳо ҳоҷат ҳам нест: онҳо ҳамеша тавре фикр мекарданд, ки тафаккури нави сиёсӣ тақозо дорад. Ин аз фавқулодда ҷонсахт будани тафаккури догматикӣ дар ҳаёти мо гувоҳӣ медиҳад. Асари Т. Абдушукурова на «бозсозии фаврӣ», балки дарки адонашавандагии як қатор муносибатҳо ва мафҳумҳои барбоддиҳандаи таъсири қолабҳо, таҷдиди назар кардани бисьёр принципҳои ибтидоӣ, дарки зарурати ҷустуҷӯи асосҳои нави методологӣ, актуалигардонии таҳлили танқидӣ ҳамчун шарти зарурии ба пеш ҳаракат кардани танқиди марксистӣ мебошад.

**В. ДАНИЛЬЧЕНКО,**
**Л. ТРОЯНКИНА,**
**номзадҳои илми фалсафа.**

# Механизми боздориро мулоҳизакорона таҳлил бояд кард

Хусусияти куллии бозсозии ҳаёти ҷамъият, афзудани таъсири он ба инкишофи ҷомеаи ҷаҳон ба он мусоидат намуданд, ки проблемаҳои бозсозӣ дар маркази диққати ҷаҳони имрӯза қарор гирифтанд. Чи хеле ки чашмдошт будем, дар байни сиёсатмадорону идеологҳои хориҷӣ бисьёр афроде пайдо гардиданд, ки ба рӯ ниқоби хайрхоҳони социализмро кашида, ба дӯши мо модели сохти ҷамъиятии бо арзишҳои демократияи Ғарб андударо бор карданианд. Дар як вақт онҳо бо роҳи ҷамъбаст кардани камбудию нуқсонҳои дар амалияи сохтмони социалистӣ мавҷуда социализмро бадному беобрӯ мекунанд.

Дар баробари ин бояд қайд кард, ки дар шароити инкишофу вусъати демократия ва ошкорбаёнӣ дар ҳаёти ҷамъияти советӣ иҷрои чунин вазифа бозсозии куллии пропагандаи буржуазӣ, даст кашидан аз қолабҳои идеологиро тақозо кард, ки дар давраи танқисии ошкорбаёнию демократия дар ҳаёти ҷамъиятии мамлакат ба вуҷуд омада буданд. Ҳозир, ба назари мо, сари вақт тағьир додани пропагандаи ҷавобӣ махсусан муҳим аст. Таҳлили илмии концепцияҳои идеологии буржуазӣ, ки ба процесси бозсозии ҷамъияти советӣ бевосита дахл доранд, ба роҳ мондани пропагандаи ҷавобӣ дар асоси пешбинии инкишофи пропагандаи буржуазӣ, дар назар доштани фардои он бо мақсади ба даст овардани самараи дилхоҳ бояд ҷузъҳои муҳимтарини таркибии пропагандаи ҷавобӣ қарор дода шаванд. Вазифаҳои мазкурро ба эътибор нагирифта, ба самараи мубориэаи идеологӣ умед бастан соддалавҳӣ мебуд.

Мехостам маҳз дар асоси ҳамин нукта ба асари илмии Т. Абдушукурова «Маданияти Тоҷикистони Советӣ ва советшиносӣ» баҳо диҳем. Худи далели муроҷиат ба ҷиҳати камтаҳқиқшудаи муборизаи идеологӣ, бешубҳа, аз кӯшиши муаллиф дар бобати расонидани кӯмаке ба коркунони идеологӣ гувоҳӣ медиҳад. Чунин кӯшиш алалхусус дар айёми мо муҳим аст, зеро ҳоло тафаккури нав, қолабҳо, кинаю адовати даҳсолаҳо вуҷуддошта ва нафаҳмидани ҳамдигарро бартараф карда, меъёри асосии муносибатҳои мутақобилаи байни одамони дорои системаи мухталиф гардида истодааст. Зимнан, бояд ба ҳисоб гирифт, ки солиёни зиёд ҳамаи советшиносони хориҷӣ ба «антисоветизм» ва «бӯҳтон» ба СССР гунаҳгор карда мешуданд ва ҳозир ба ақидаи шахси беруна, ки барои беҳтар дарк намудани проблемаҳои дохилиамон кӯмак мерасонад, баҳои даркорӣ надодан беандешагӣ мебуд. Умед доштам, ки дар асари Т. Абдушукурова баёни ҳозиразамон ва саривақтии проблемаҳои идеологиро мушоҳида мекунам, аммо, мутаассифона, умедам амалан собит нагашт.

Муаллиф дар боби якуми асараш вазифа мегузорад, ки концепцияҳои асосии советшиносонро оиди тараққиёти маданияти Тоҷикистони Советӣ баррасӣ кунад, вале ин вазифаро ба тарзи ба худ хос ба ҷо меорад. Чунончи, ӯ номҳои советшиносонро, ки нуктаҳои асарҳояшон «борҳо танқид гардида, вале ба таҳлили концепцияҳо ҳамчун зуҳуроти қисми «ноаён»-и назарияви умуман антикоммунизм то ҳол диққат дода нашуда буд» (саҳ. 8—9) номбар карда, ба хулоса дар бораи зарурати барҳам додани камбудии мазкур меояд. Мутаассифона, муаллиф барои иҷрои вазифаи бамиён гузоштааш танҳо якчанд иқтибоси советшиносони солҳои гузаштаро оварда, ба механизми ташаккули концепцияҳои советшиносӣ сарфаҳм намеравад. Аз афташ, кас бояд фаҳми комил дошта бошад, то аз якчанд иқтибоси алоҳида ба чунин хулоса ояд, ки советшиносӣ, ки таҷрибаи сохтмони социалистиро дар Тоҷикистон ва дигар республикаҳои Осиёи Миёна таҳриф мекунад, дар сафи пеши антикоммунизми замони ҳозира қарор дорад» (саҳ. 11).

Ба назарам, маънидоди концепцияи «мустамликадории советӣ» ва тараққиёти маданияти социалистӣ дар Тоҷикистон низ мӯътамад нест. Якум, муаллиф ба маъхазҳои кайҳо забонзадшуда, аз қабили асарҳои Ч. Уилберг (с. 1969) ва А. Парк (1957) муроҷиат менамояд. Дуюм, ӯ бидуни таҳлили асоснок қайд мекунад, ки «дар концепцияи «мустамликадории советӣ» таҳрифи таносуби диалектикии ҷиҳатҳои умумӣ ва махсуси процесси дигарсозии социалистии маданият дар Тоҷикистон низ аҳамияти калони методологӣ дорад» (саҳ. 15). Вале ба саволи: ин «таносуби диалектикии ҷиҳатҳои умумӣ ва махсус» дар чӣ ифода меёбад, ҷавоб намедиҳад.

Муаллиф инчунин кӯшидааст, ки процесси ташаккули маданияти социалистиро дар Тоҷикистон таҳлил намояд ва барои ин мақсад далелҳои солҳои 20—30-юмро истифода мекунад. Дар хусуси процессҳои ҳозираи маданӣ умуман дар республикаҳои Осиёи Миёна бошад, пас барои вай ин «мисоли тараққиёти босуръати иҷтимоӣ» мебошад (саҳ. 16).

Бешубҳа, халқҳои Осиёи Миёна назар ба давраи тореволюционӣ ҷаҳиши бузурге карданд. Вале барои фаҳмидани ҳолати ҳозира ва тараққиёти маданият танҳо бо ин нукта иктифо кардан бағоят саҳлангорист. Ҳозир республикаҳои Осиёи Миёна ҳам аз ҷиҳати тараққиёти маданӣ ва ҳам иҷтимоӣ аз дигар республикаҳо хеле ақиб мемонанд. Муаллиф мебоист механизми боздориро дар сохтмони маданӣ Тоҷикистон мулоҳизакорона таҳлил менамуду саросемавор чунин хулоса намебаровард: «Дар шароити социализм ҳар миллат ва халқият имкон пайдо мекунад, ки маданиятяшро озодона тараққӣ дода, дар айни ҳол мероси маданиашро васеъ истифода

барад» (саҳ. 21). Социализм, ба маънои ҳақиқиаш, чунин имкониятро фароҳам меоварад. Вале дар байни «имконият доштан» ва «имкониятро ба кор бурдан» фарқе ҳаст. Масалан, бо социализми тағьири шакл кардагӣ чӣ бояд кард, ки дар шароити он миллатҳо қариб 70 сол инкишоф ёфтанд?

Ҳангоми баррасӣ концепцияи «советикунонии сиёсӣ» боз ҳам аз адабиёти советшиносии солҳои 1957—1982 нашргардида иқтибос оварда мешавад. Муаллиф ба ҳар кадом душманони идеявӣ баҳои даркорӣ дода, боз ҳамон айби кӯҳнаро ба дӯши онҳо бор карда ва таҳлили сохтмони маданиро дар республика сарфи назар карда, ба хулосае меояд, ки, мулоимтар карда гӯем, аз ҳаёт дур будани ӯро нишон медиҳад. Ин хулосаро меорем: «Мазмуни сохтмони маданни социалистӣ дар Тоҷикистон дар тезонидани тараққиёти иҷтимоӣ, иқтисодӣ ва маданни республика, аз сарватҳои маънавӣ ба андозаи калон баҳра бурдани оммаи меҳнаткашон, афзудани роли омили шуур дар офаридани арзишҳои нави маънавӣ ва амсоли инҳо зоҳир меёбад» (саҳ. 23).

Мантиқан чунин хулоса баромаданаш мумкин: ин ё оқибати бехабарии муаллиф ва ё аҳволи ҳақиқии корро дар республика дидаю дониста таҳриф кардан аст. Ҳол он ки дар резолюцияи Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ «Дар бораи муносибатҳои байни миллатҳо» амиқ гуфта шудааст: «Бисьёр масъалаҳои ҷиддие, ки худи рафти инкишофи миллату халқиятҳо пеш гузошта буд, сари вақт ҳал намегардиданд. Ин боиси ноқаноатмандии ҷамъият гардид, ки баъзан хусусияти ихтилофӣ пайдо мекард. Фактҳои худбинӣ ва ғурури миллӣ, рӯҳияи туфайлихӯрӣ ва маҳалчигӣ ҳоло ҳам дучор меоянд».

Қатъияте, ки Т. Абдушукурова ҳангоми баёни ин ё он масъала зоҳир менамояд, боиси шубҳа мегардад. Чунин ақидаи ӯро мисол меорем: «Меъёри аз маданияти меросмондаи капитализм хоста гирифтани чизҳои беҳтарин нуқтаи назари ҷаҳонбинии марксизм, ҷаҳонбинии пролетариати музаффар мебошад» (саҳ. 32). Зимнан, чунон ки аз матн бармеояд, муаллиф меъёри мазкурро комилан мувофиқи таърифи ленинии он ташаккул медиҳад.

Чунин тасаввурот, ба назарам, ба муносибати В. И. Ленин ба баҳои маданияти замони гузашта мувофиқ нест, чунки классикони марксизм-ленинизм масъалаи мазкурро аз мавқеи мутобиқати диалектикии ҷиҳатҳои синфӣ ва умумибашарии маданияти ҷаҳонӣ ҳал кардаанд. Бешубҳа, муносибати синфӣ ба баҳои мероси маданӣ зарур аст. Вале ҳозир, дар шароити ташаккул ёфтани тафаккури нави сиёсӣ аз муқобилгузории манфиатҳои синфӣ ба манфиатҳои умумибашарӣ даст кашидан даркор, то ки аз маданияти замони пешин ҳамаи он чиро, ки аз нуқтаи назари мафиатҳои синфӣ пурқимат буда, бо унсурҳои умумибашарӣ ғанӣ гардидааст, маҳфуз дорем. Мувофиқи тафаккури нави сиёсӣ идеологияро фақат соҳаи муборизаи мутақобила донистан низ лозим нест. Барои Т. Абдушукурова бошад, ҳамааш комилан равшан аст: «Асоси таҳрифи робитаи мутақобилаи маданиятҳои миллиро дар асарҳои советшиносӣ «дарки сатҳию маҳдуд ташаккул медиҳад» (саҳ. 33).

Дар рисолаи Т. Абдушукурова ҳатто ба ҳадди ақалл ахбороте дарьёфт кардан душвор аст, ки он сохтмони маданиро дар Тоҷикистон тавсиф мекарда бошад, аз хусуси таҳлили проблемаҳои ҷиддие, ки дар ин соҳа ҷой доранд, ҳоҷати сухан ҳам нест. Дар бораи пропагандаи буржуазӣ бошад, пас комилан хилофи панде, ки муаллиф ба мутахассисони соҳаи муборизаи идеологӣ медиҳад, худи ӯ тавассути оддитарин усул, яъне бо роҳи гунаҳгоркунӣ ба таҳрифот, дурӯғгӯию бӯҳтонзанӣ, қаллобӣ ва ғайра тадқиқоти советшиносиро, ки бешубҳа сазовори диққати ҷиддист, «фош» месозад.

Ба фикрам, чунин шаклу усулҳои мубоҳиса бо советшиносон кӯҳна шудаанд. Ҳозир, ки дар мубоҳисаҳои идеологӣ яке аз вазифаҳои асосӣ даст кашидан аз тимсоли душман мебошад, бағоят муҳим аст, ки роҳи танқиди беғаразонаю оқилона пеш гирифта шавад, ки он эҳсои ҳамаҷонибаи ҳам ҷиҳатҳои мусбат ва ҳам ҷиҳатҳои манфиро дар назар дорад. Дар акси ҳол, ба таъбири М. С. Горбачёв, моро ҳамчун муайянкунандагони роҳи тафаккури нави сиёсӣ намефаҳманд. Тафаккури нави сиёсӣ пеш аз ҳама ҷустуҷӯи роҳҳои ҳамфикрӣ, якдигарфаҳмӣ, тарзу мафҳумҳои муштарак мебошад. Ин ба кори баҳри сулҳу амният ва прогресси инсоният бомуваффақият гуфтушунид кардан ва ҳамдигарро беҳтар фаҳмидан кӯмак мерасонад.

**М. САИДОВ,**
**номзади илми фалсафа.**

Ба матбаа 03.03.89 супурда шуд. Ба чопаш 03.04.89 имзо шуд. КЛ 04874. Формати $70\times108^1/_{16}$. Чопи офсетӣ. Коғази офсетии № 1. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Ҷузъи рангаи шартӣ 8,75. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 9,8. Адади нашр 15237 нусха (ба забони тоҷикӣ — 10461, ба забони русӣ — 4776). Супориши № 338. Нархаш 25 тин.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон.
734018 ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

декс 77559 ISSN 0130—240X

хаш 25 тин.



## РАФИҚОНИ МӮҲТАРАМ

Агар шуморо масъалаҳои татбиқи ислоҳоти сиёсӣ дар мамлакат ва республика мутаваҷҷеҳ созанд...

агар шуморо проблемаҳои иҷтимоию иқтисодии тараққиёти Тоҷикистон ба ташвиш оранд...

агар шумо аз вазъи муҳити атроф, таъмини адолати иҷтимоӣ хавотиред...

агар шумо хоҳед, ки бо таҷрибаи пешқадами кори партиявӣ, советӣ, иттифоқҳои касаба ва комсомолӣ ошно шавед...

агар шумо майл доред, ки шаклу шеваҳои нави кори идеологӣ ва тарбияи сиёсиро фаро гиред...

агар шумо хоҳед донед, ки олимони ҷамъиятшиноси республика — файласуфон, иқтисодшиносон, муаррихон ва ғайраҳо дар сари чӣ коранд

**Маҷаллаи «Коммунисти Тоҷикистон»-ро бихонед ва обуна шавед!**

Маҷаллаи мо минбари корманди партиявӣ, советӣ, иттифоқҳои касаба, комсомолӣ, роҳбари хоҷагӣ, меҳнаткашони оддии истеҳсолоти саноатӣ ва хоҷагии қишлоқ аст.

Маҷаллаи мо кафедраи олим, мактаби коммунисти ҷавон, ёвари фаъолони идеологист.

Маҷаллаи мо сафаҳоти худро ба номаҳои хонандагон вогузор менамояд, гуногунии ақидаҳоро пуштибонӣ мекунад.

Обуна ба маҷаллаи «Коммунисти Тоҷикистон» барои соли 1990 дар ҳамаи агентиҳо ва дӯконҳои «Союзпечать», шӯъбаҳои алоқа ва ҳамчунин аз тарафи паҳнкунандагони ҷамоатии матбуот қабул карда мешавад. Нархи солонаи обуна—3 сӯм. Индекс 77559 (ба забони тоҷикӣ), 77560 (ба забони русӣ).

Ёдрас мекунем, ки обуна барои соли ҷорӣ идома дорад. Метавонед аз ҳар моҳи оянда обуна шавед.

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД

5 май 1989

ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЕТИ КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДУШАНБЕ

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

ШӮЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ,
ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-01
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-46
тарҷума ва таҳрир 22-37-87
мусаҳҳеҳон 22-38-89
муҳаррири техникӣ 22-38-89

АДРЕСИ МО:

734023, Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.

●

# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

## ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ИТТИФОҚИ СОВЕТӢ

15—16 марти соли 1989 Пленуми навбатии Комитети Марказии КПСС оғоз ёфт. Масъалаҳои зерин ба муҳокимаи Пленум гузошта шуданд:

1. Дар бораи гузарондани интихоботи депутатҳои халқии СССР аз Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ.

2. Дар бораи сиёсати аграрии партия дар шароити ҳозира.

Дар Пленум номзадҳои депутатҳои халқии СССР аз КПСС ҳозир буданд.

Раиси комиссияи интихоботии оид ба интихоби депутатҳои халқии СССР аз КПСС В. А. Коптюг аз рӯи масъалаи якум ахборот дод, ки дар матбуот чоп мешавад.

Сипас овоздиҳӣ баргузор гардид, ки дар он аъзоёни КМ КПСС, номзадҳо ба аъзогии КМ КПСС, аъзоёни Комиссияи Марказии Тафтишоти КПСС, ҳамчунин котибони якуми КМ Партияҳои Коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварӣ ва вилоятӣ, котибони дуюми КМ Партияҳои Коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, раисони Президиумҳои Советҳои Олӣ ва раисони Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ, вазирон, фармондеҳони округҳои ҳарбӣ, ки ба ҳайати органҳои марказии КПСС мансуб нестанду аъзоёни органҳои дигари интихобии партия мебошанд, иштирок доштанд.

Дар натиҷаи овоздиҳии пинҳонӣ ҳамаи номзадҳо депутатҳои халқии СССР аз Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ интихоб шуданд.

Пленум дар бораи наказҳо ба депутатҳои халқии СССР аз КПСС қарор қабул кард, ки он дар матбуот чоп мешавад.

Котиби Генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв аз рӯи масъалаи оид ба сиёсати аграрии партия дар шароити ҳозира маърӯза кард. Барои иштирок кардан дар муҳокимаи ин масъала гурӯҳи котибони комитетҳои партиявии районҳои қишлоқӣ, раисони колхозҳо, директорони совхозҳо, иҷоракорон, олимон ва кормандони дигари комплекси агросаноатӣ ба Пленум даъват шудаанд.

Ба иштироккунандагони Пленум имкон дода шуд, ки бо лоиҳаҳо, ҳуҷҷатҳои оид ба масъалаҳои сиёсати аграрии партия, ки онҳоро Бюрои Сиёсии КМ КПСС бо назардошти дастурҳои съезди XXVII КПСС ва Конференцияи XIX умумииттифоқии партия тайёр кардааст, пешакӣ шинос шаванд.

Рафиқони зерин ба музокира баромаданд: В. И. Потапов — котиби якуми комитети партиявии вилояти Иркутск, Е. Е. Соколов — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Белоруссия, Д. К. Моторный— раиси колхози ба номи Кирови РСС Украина, А. -М. К. Бразаускас— котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Литва, В. К. Месяц — котиби якуми комитети партиявии вилояти Москва, И. И. Лукинов — академик, директори Институти тадқиқоти илмии иқтисодиёти Академияи илмҳои РСС Украина, Н. А. Назарбоев — Раиси Совети Вазирони РСС Қазоқистон, Ю. И. Литвинцев — котиби якуми комитети партиявии вилояти Тула, В. С. Мураховский — ҷонишини якуми Раиси Совети Вазирони СССР, раиси Комитети давлатии агросаноатии СССР, Е. И. Чазов — вазири нигаҳдории тандурустии СССР, Н. И. Мальков — котиби якуми комитети партиявии вилояти Чита, Р. Н. Нишонов — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Ўзбекистон, А. В. Власов — номзад ба аъзогии Бюрои Сиёсии КМ КПСС, Раиси Совети Вазирони РСФСР, И. С. Болдырев — котиби якуми комитети партиявии кишвари Ставрополь, Қ. М. Маҳкамов — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Н. В. Геллерт — механизатори совхози ба номи Амонгелдии РСС Қазоқистон, А. А. Ананьев — сармуҳаррири журнали «Октябрь», В. И. Вяляс — котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Эстония, Ф. В. Попов — котиби якуми комитети партиявии кишвари Олтой, И. Г. Гринцов — котиби КМ Партияи Коммунистии Украина, Н. В. Переверзева — механизатор, устои мураббии колхози «Путь Ленина», вилояти Ростов, Н. М. Ольшанский— вазири саноати нуриҳои минералии СССР, И. И. Кухарь — раиси Совети иттифоқии колхозҳо, раиси колхози ба номи Владимир Ильичи вилояти Москва, А. А. Никонов — президенти ВАСХНИЛ.

Дар хотима Котиби Генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв нутқ кард.

Пленум аз рўи масъалаи муҳокимашуда қарори муфассал кабул кард.

Дар Пленум аъзоёни КМ КПСС В. П. Тихомиров — оҳантароши заводи электромеханикии Москва ба номи Владимир Ильич, В. А. Петров — харроти иттиҳодияи истеҳсолии заводи ба номи Малышеви шаҳри Харьков, В. А. Затворницкий — сардори бригадаи комплексии иттиҳодияи лоиҳакашию бинокории «Мосстрой», В. С. Чичеров —сардори бригадаи челонгарони иттиҳодияи истеҳсолии турбинасозии «Заводи металлии Ленинград», В. Н. Плетнёва — бофандаи комбинати ба номи В. И. Ленини Кострома, номзад ба аъзои КМ КПСС В. Р. Паршина — сардори бригадаи сабзавоткорони совхози «Детскосельский»-и вилояти Ленинград, аъзои Комиссияи марказии тафтишоти КПСС В. С. Одобеску — чармбури иттиҳодияи истеҳсолии пойафзолдўзии «Зориле»-и Кишинёв ва рафиқони дигар пешниҳод карданд, ки баъзе баромадҳои аъзои КМ КПСС Б. Н. Ельцин муҳокима карда ва ба онҳо баҳо дода шавад. Ба фикри рафиқони мазкур баромадҳои Б. Н. Ельцин ба дастурҳои сиёсии КМ, ба одоби партиявӣ ва нормаҳои Устави КПСС мухолифанд.

Пленум зарур донист, ба комиссия аз ҳайати аъзоёни КМ КПСС супурда шавад, ки ин масъаларо бодиққат омўзад ва хулосаҳояшро дар Пленуми навбатии КМ КПСС арз кунад.

Бо ҳамин Пленуми КМ КПСС корашро анҷом дод.

# ДАР БОРАИ СИЁСАТИ АГРАРИИ КПСС ДАР ШАРОИТИ ҲОЗИРА

## Қарори Пленуми Комитети Марказии КПСС аз 16 марти соли 1989

1. Пленуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ қайд мекунад, ки кашол ёфтани ҳалли проблемаи озуқа, аз талабҳои ҳозира ҷиддӣ қафо мондани тараққиёти комплекси агросаноатии мамлакат, шароити ҳаёти меҳнаткашони деҳот талаб менамоянд, ки сиёсати аграрии КПСС ба куллӣ тағьир дода шавад.

Пленум маърӯзаи Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёвро «Дар бораи сиёсати аграрии КПСС дар шароити ҳозира» шунида ва муҳокима карда, аҳамияти принципии хулосаҳои сиёсии маърӯзаро, ки моҳияти сиёсати нави аграрии партияро маънидод менамоянд, таъкид мекунад. Дар он бозсозии муносибатҳои социалистии истеҳсолии деҳот, аз нав хӯҷаини дилсӯзи замин гардидани деҳқон, ки ба афзудани маҳсулот ва беҳтар шудани сифати он манфиатдор аст, мақоми асосӣ дорад.

Дар асоси бо тезондани прогресси илму техника, ободонии социалии деҳот алоқаманд кардани дигаргуниҳои куллии муносибатҳои иқтисодӣ имконият муҳайё мекунад, ки вақтҳои наздик ҷиддияти проблемаи озуқа кам, дар панҷсолаи сенздаҳум ҳамон қадар маҳсулоти хоҷагии қишлоқ бароварда шавад, ки барои бо озуқа устуворона таъмин кардани аҳолӣ кофӣ бошад.

Комитети Марказии КПСС он чизро ба асос мегирад, ки татбиқи сиёсати нави аграрӣ ба гуворотар шудани зиндагии мардуми советӣ, мустаҳкам гардидани иттифоқи синфи коргар, деҳқонон, интеллигенция, ба гузоштани қадами муҳим дар рафъи тафовути ҳозираи шаҳру деҳот имкон медиҳад.

2. Пленум мулоҳизаҳоеро, ки дар маърӯзаи М. С. Горбачёв перомуни сиёсати аграрӣ дар марҳалаҳои гуногуни тараққиёти мамлакат баён ёфтаанд ва сабақҳоеро, ки дар асоси онҳо гирифта шудаанд, маъқул мешуморад. Онҳо аз он шаҳодат медиҳанд, ки ба бисьёр проблемаҳои кӯҳнаи тараққиёти хоҷагии қишлоқ саҳву хатоҳои калоне сабаб мебошанд, ки дар давраи ободонии деҳот солҳои сиюм, дар таҳрифи принципҳои ленинии кооперация, ба эътибор нагирифтани таҷрибаи ибратомӯзи инкишофи он дар давраи сиёсати нави иқтисодӣ, дар асоси ба кор бурдани чораҳои фавқулоддаи зӯроварона беасос вусъат додани коллективонӣ роҳ ёфта буданд.

Ҳамаи ин ба давраҳои минбаъдаи тараққиёти хоҷагии қишлоқ таъсири манфӣ гузошт, ба зуҳури имкониятҳои фаровони сохти колхозию совхозӣ халал расонд, ба вусъати усулҳои маъмурию фармонгузории роҳбарӣ оварда расонд. Маҳдуд кардани ташаббусу кордонии деҳқонон, мусодираи беасоси қисми зиёди ресурсҳои пулию молӣ, халалдор шудани эквивалентнокии мубодилаи шаҳр ва деҳот заминаи такрористеҳсоли васеъро дар хоҷагии қишлоқ вайрон карданд, дили меҳнаткашони деҳотро аз замин ва дигар воситаҳои истеҳсолот хунук намуданд.

Таҳлили тараққиёти хоҷагии қишлоқ имкон медиҳад, хулоса барорем, ки сиёсати аграрӣ дар солҳои пешина барои он натиҷаи даркорӣ набахшид, ки ин сиёсат бе назардошти зарурати такмили муносибатҳои истеҳсолию иқтисодӣ, ривоҷ додани рағбати деҳқонон ба натиҷаҳои хоҷагидорӣ ташаккул дода, амалӣ гардонда мешуд. Кӯшишҳои тағйир додани сиёсати аграрӣ, даст кашидан аз системаи маъмурию фармонгузории роҳбарӣ, аз ҷиҳати иқтисодӣ бештар манфиатдор намудани меҳнаткашони деҳот кӯшишҳои номукаммал ва номуттасил буданд, фақат самараи муваққатӣ мебахшиданду бас. Сарфи назар аз бештар ҷудо кардани маблағ ба комплекси агросаноатӣ, мустаҳкам шудани базаи моддию техникии он дар тараққиёти хоҷагии қишлоқ дигаргунӣ ба амал наомад, бо озуқа таъмин кардани аҳолии мамлакат беҳ нашуд.

3. Пленуми КМ КПСС зарур мешуморад, ки муносибатҳои иқтисодии деҳот тағьир дода, ба принципҳои ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ, ҷорӣ кардани иҷора ҳамчун шакли муносибатҳои социалистӣ, ки ба талаби созгорона ба ҳам пайвастани манфиати гражданинҳо, коллективҳои меҳнатӣ ва тамоми ҷамъият пурратар мувофиқат мекунад, тадриҷан гузаштани колхозу совхозҳо ва дигар корхонаҳои комплекси агросаноатӣ асоси муносибатҳои иқтисодӣ қарор дода шавад.

Инкишоф додани муносибатҳои иҷоравии фаъолияти колхозу совхозҳо, дигар корхонаҳои агросаноатӣ, подразделенияҳои структурии онҳо, ҳамчунин гражданинҳои алоҳида амалан қодир аст, ки ҳосилнокии меҳнатро хеле зиёд ва сифати маҳсулотро беҳтар кунад. Моликияти социалистӣ бояд ба воситаи иҷора дар асоси дарозмӯҳлат ва қатъиян ихтиёрӣ мавриди истифода қарор гирад.

Сиёсати ҳозираи аграрӣ бояд кӯмак расонад, ки колхозу совхозҳо, комбинатҳои агросаноатӣ ва агрофирмаҳо, корхонаҳои маҳсулоткоркунӣ ва дигар корхонаҳо, коллективҳои иҷоракорон ва иҷорагирон, хоҷагиҳои деҳқонон ва кооперативҳои онҳо, хоҷагиҳои шахсии ёрирасони гражданинҳо дар асоси шаклҳои гуногуни моликияти социалистӣ ва хелҳои хоҷагидорӣ қатъиян ба тараққии истеҳсолоти агросаноатӣ гузаранд. Барои онҳо муҳайё кардани шароити баробари иқтисодӣ, заминаҳои дахлдори ташкилӣ, ки барои афзоиши самараи хоҷагидорӣ, ривоҷи мустақилият ва ташаббускорӣ заруранд, аҳамияти калон дорад. Барои минбаъд ҳам истифода бурдани неруи истеҳсолии колхозу совхозҳо, тараққии онҳо ҳамчун кооперативҳои кооператорон ва иҷоракорон ҷораҳо дидан зарур аст.

Ба тараққии хоҷагиҳои шахсии ёрирасон, интеграцияи онҳо бо истеҳсолоти ҷамъиятӣ дар асоси шартномаҳо бо колхозу совхозҳо, кооперацияи матлубот пайваста таваҷҷӯҳ зоҳир бояд кард. Маҳдудиятҳои беасоси ба хоҳишмандон додани участкаҳои наздиҳавлӣ ва боғу обчакориро аз байн бардоштан, ба ташкили кооперативҳое, ки ба гражданинҳо дар истеҳсолу фурӯши маҳсулот ёрӣ мерасонанд, ҳамаҷониба кӯмак кардан зарур аст.

Советҳои депутатҳои халқӣ вазифадоранд ба он кӯмак расонанд, ки тамоми шаклҳои хоҷагидорӣ якдигарро такмил диҳанд ва ба мақсади бо суръат зиёд кардани ресурсҳои озуқаи мамлакат ҳамаҷониба ҳамкорӣ кунанд.

4. Пленуми КМ КПСС салоҳ медонад, ки дар тамоми зинаҳои истеҳсолот, идора ва планкашии соҳаи аграрӣ дар бобати ҷорӣ кардани механизми нави хоҷагидорӣ тадбирҳои мукаммал андешида шаванд. Ба мақсади демократонии минбаъдаи тартиби сохтани планҳо ба колхозу совхозҳо, дигар корхонаҳои хоҷагии қишлоқ бояд ҳуқуқ дода шавад, ки бо назардошти пешниҳоди коллективҳои пудратӣ ва иҷоравӣ структураи истеҳсолот, ҳаҷми фурӯши маҳсулот, дигар нишондиҳандаҳои истеҳсолию иқтисодиро мустақилона муайян кунанд ва ҳамчунин маҳсулоти истеҳсолкардаашон ва даромади аз ҳисоби хоҷагӣ ҳосилшударо аз рӯи салоҳдиди худ истифода баранд.

Пленуми КМ КПСС қайд мекунад, ки мустақил гардондани колхозу совхозҳо, хоҷагиҳои деҳқонон, ҳамаҷониба инкишоф додани муносибатҳои иҷоравӣ имконият медиҳанд, ки дар оянда ҳамон навъҳои маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар худи ҳамон ҳаҷме, ки барои ташаккули фонди давлатии озуқа заруранд, дар асоси шартнома харида шаванд. Бо назардошти он чиз, ки байни вазъияти ҳозира ва мӯҳлате, ки механизми нави иқтисодӣ пурра ҷорӣ мешавад, давраи гузариш ҳатмист, дар доираи он бояд шаклҳои гуногуни ба фондҳои мутамарказ, аз ҷумла заказы давлатӣ, фиристодани маҳсулот истифода шаванд. Заказы давлатиро дар асоси нормативҳои барои панҷсола тағйирнаёбанда муайян кардан лозим. Ба усулҳои фишороварии маҳсулоттайёркунӣ роҳ додан мумкин нест. Интизоми хариди маҳсулот бояд бо иҷрои ӯҳдадориҳои шартномавии тарафайн дар асоси масъулияти иқтисодии ҳам истеҳсолкунандаи маҳсулот ва ҳам қабулкунандаи он ҳамаҷониба алоқаманд карда шавад.

Баъди иҷрои ӯҳдадорӣ мувофиқи шартномаи контрактация истеҳсолкунанда қисми боқимондаи маҳсулотро аз рӯи салоҳдидаш — ба худи ҳамон қабулкунанда ва ё ташкилоти савдо, корхонаи маҳсулоткоркунӣ, кооперацияи матлубот ва ё дар бозори колхозӣ, ба муассисаи хӯроки умумӣ мефурӯшад, то ки аҳолии маҳал бо озуқа беҳтар таъмин гардад.

Барпо кардани системаи ба ҳам алоқаманди нархи маҳсулоти комплекси агросаноатӣ, ки тамоми звеноҳои онро барои ноил шудан ба натиҷаҳои беҳтарини ниҳоӣ ва муҳайё кардани шароити хуби кор дар корхонаҳои хоҷагии қишлоқ ва маҳсулоткоркунӣ дар асоси принципҳои ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ сафарбар менамояд, бояд масъалаи асосии механизми нави хоҷагидорӣ гардад. Асоси мутамарказ дар нархгузорӣ бо зиёд шудани ҳуқуқи органҳои маҳаллӣ ва корхонаҳои ин соҳа бояд ба ҳам мулоҳизакорона алоқаманд карда, нархи шартномавӣ ва нархе, ки мустақилона муқаррар мегардад, ҳамаҷониба истифода шавад.

Барои панҷсола муқаррар кардани нархи ягонаи қатъии хариди хелҳои асосии маҳсулоти хоҷагии қишлоқ бо назардошти сифати он салоҳ дониста шавад. Дар айни ҳол ба мақсад мувофиқ дониста шавад, ки нархи меваю сабзавот ва картошка бо назардошти хусусияти истеҳсолу фурӯши ин хелҳои маҳсулот дар асоси шартнома муайян карда хоҳад шуд. Дар айни ҳол ба органҳои маҳаллӣ ҳуқуқ дода мешавад, ки дар мавриди зарурӣ нархи ниҳоии чаканафурӯшии ин хелҳои маҳсулотро худашон муқаррар кунанд.

Дар мавриди пеш бурдани сиёсати нави нарх баробарии нархи маҳсулоти саноат ва хоҷагии қишлоқ таъмин ва механизми ҷорӣ кардани он ба вуҷуд оварда шавад. Муносибатҳои хоҷагию корхонаҳои соҳаи аграрӣ бо бюҷет бояд дар асоси дарозмӯҳлату нормативӣ ба роҳ монда ва ба инкишофи такрористеҳсоли васеъ ҳамаҷониба ёрӣ расонда шавад.

Амалӣ гардондани тадбирҳои беҳтар намудани вазъи молиявии корхонаю ташкилотҳои комплекси агросаноатӣ, мустаҳкам кардани

иқтисодиёти колхозу совхозҳо, корхонаҳои маҳсулоткоркунии камдаромад ва зиёновар, дигар корхонаҳо, беҳтар намудани интизоми пардохт зарур аст, ки дар давоми ду соли наздик ба зиёноварии кори онҳо хотима гузошта шавад. Ба ин мақсад барои ҳар яки онҳо программаи конкретии тараққиёт зарур аст. Дар мавридҳое, ки тадбирҳои андешидашаванда кори сердаромади хоҷагиҳои зиёноварро таъмин намекунанд, онҳоро аз рӯи тартиби муқарраршуда тағйир ва ё барҳам додан ва участкаҳои заминашонро ба ихтиёри дигар колхозу совхозҳо, корхонаҳои саноатӣ, кооперативҳо, коллективҳои иҷоравӣ ва хоҷагиҳои деҳқонон гузарондан мумкин аст.

5. Пленуми КМ муҳим мешуморад, ки базаи моддию техникии комплекси агросаноатӣ дар асоси офаридани системаҳои мошинҳои пурмаҳсул, беҳтар намудани сифати техника, таҷҳизот, тамоми воситаҳои истеҳсолоте, ки ба деҳот фиристода мешаванд, минбаъд ҳам ҳамаҷониба мустаҳкам карда шавад. Ихтироъ ва истеҳсол кардани воситаҳои механиконӣ бо назардошти талаботи хоҷагиҳои деҳқонон, коллективҳои иҷоравӣ, хоҷагиҳои шахсии ёрирасони гражданинҳо ва ширкатҳои боғу обчакорӣ ба онҳо ташкил карда шавад.

Барои колхозу совхозҳо, корхонаҳои дигари хоҷагии қишлоқ ва соҳаи коркарди махсулот бояд дар ҳаҷме, ки суръати пешбинишудаи афзоиши истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ва озуқавориро таъмин мекунанд, пулу масолеҳ ҷудо карда шавад. Ба мақсади зиёд кардани самараи истифодаи сарватҳо тағйири структураи инвестицияҳо салоҳ дониста, маблағгузорӣ барои коркарди махсулот, тараққиёти иҷтимоии деҳот ва сохтмони роҳ хеле афзун карда шавад.

6. Пленуми КМ КПСС тавсияҳои аз маҳалҳо расидаро дар бораи зарурати қатъиян нав кардани идораи комплекси агросаноатӣ, истиснои комили усулҳои амрдиҳию маъмурии роҳбарӣ, дахолати органҳои болоӣ ба фаъолияти хоҷагӣ дастгирӣ мекунад. Органҳои идораи звенои асосии истеҳсолӣ бояд аз рӯи принципҳое ташаккул ёбанд, ки аз зарурати ривоҷи шаклҳои гуногуни хоҷагидорӣ ва истифодаи оқилонаи шаклҳои гуногуни моликият, ихтиёран бо назардошти демократонии ҳамаҷонибаи муносибатҳои истеҳсолӣ ва худидоракунӣ бармеоянд. Дар районҳо, вилоятҳо, кишварҳо ва республикаҳои автономӣ ба мақсад мувофиқ аст, ки советҳо, иттифоқҳо, ассоциацияҳо ва иттиҳодияҳои интихобнамудаи коллективҳои меҳнатӣ мавҷуд бошанд ва онҳо дар асосҳои кооперативӣ сариштаи истеҳсолотро таъмин кунанд. Дар республикаҳои иттифоқӣ органҳои идоракунии комплексҳои агросаноатие таъсис карда шаванд, ки барои таъмини афзоиши босуръати истеҳсоли маҳсулот, таъминоти моддию техникии корхонаҳои хоҷагиҳои қишлоқ ва саноати коркарди маҳсулот вазифаҳои зарурӣ дошта бошанд.

Бинобар ба республикаҳои иттифоқӣ додани вазифаҳои истеҳсолоти агросаноатӣ зарур аст, ки Комитети давлатии агросаноатии СССР барҳам дода, дар иттифоқ системаи идораи комплекси агросаноатӣ қатъиян аз нав сохта, комиссияи давлатии Совети Вазирони СССР оид ба озуқаворӣ ва хариди махсулот чун органи доимии ҳукумати СССР ташкил карда шавад.

7. Салоҳ дониста шавад, ки солҳои 1989—1995 программаи соҳавии азнавсозии иҷтимоии деҳот бо назардошти ҷунин тараққиёти комплекси ноҳияҳо амалӣ карда шавад, ки дар шароити он шаҳру деҳот, саноат ва хоҷагии қишлоқ дар заминаи фақат мутаносибии қатъӣ алоқаманд тараққӣ меёбанд.

Сохтмони манзилу роҳ, ободонии комплексии деҳот ривоҷ дода шавад. Ба ҳар оилаи деҳот имкон дода шавад, ки манзили алоҳидаи обод ё бинои истиқоматӣ дошта бошад. Таҷҳизонидани фонди манзил ва муассисаҳои маданию маишӣ бо коммуникацияҳои зарурии инженерӣ

хеле беҳтар карда шавад. Барои дар деҳот васеъ кардани соҳаи истифодаи меҳнат корхонаҳои ёрирасон ва косибӣ ҳамаҷониба тараққӣ дода шавад.

8. Пленуми КМ КПСС зарур мешуморад, ки диққати коммунистон, ташкилотҳои партиявӣ, органҳои советӣ ва хоҷагӣ, коллективҳои муҳаққиқон ва лоиҳакашию конструкторӣ ба такмили тамоми кори дар комплекси агросаноатии мамлакат тезондани прогресси илмию техникӣ ҷалб карда шавад. Расидан ба дараҷаи сифатан нави технологии истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ва озуқа таъмин карда шавад.

Аз роҳбарони вазорату идораҳои дахлдор талаб карда шавад, ки то охири панҷсолаи ҷорӣ вазъияти корро хеле беҳтар намуда, дар панҷсолаи сенздаҳум нав кардани техника ва бо таҷҳизоти ҳозиразамон ҷиҳозонидани корхонаҳои саноати хўрокворӣро асосан анҷом диҳанд. Барои коркард ва сариштаи маҳсулот дар баробари корхонаҳои калон дар наздикии манбаъҳои ашёи хоми хоҷагии қишлоқ корхонаҳои иқтидорашон миёнаю кам барпо карда шаванд.

Аз рўи комьёбиҳои навтарини илму таҷрибаи пешқадами зироаткорӣ, мелиорация ва химиконӣ, бо назардошти хусусиятҳои минтақаҳо зиёд намудани ҳосилхезии замин, ҳимояи он аз эрозия таъмин карда шавад.

Барои ҳамаҷониба омўхта, кор фармудани усулҳои интенсивии истеҳсоли маҳсулоти чорво, пеш аз ҳама аз ҳисоби мустаҳкам кардани базаи хўроки чорво ва ҳалли проблемаи сафеда, ба куллӣ беҳтар намудани селекция ва зотпарварӣ чораҳо дида шаванд.

Дараҷаи таҳқиқи фундаменталӣ ва амалӣ, тамоми таҳқиқи илмии комплекси агросаноатӣ баланд бардошта, системаи илмию истеҳсолӣ, иттиҳодияю комплексҳо барои иҷрои вазифаҳои конкретии бо озуқа ва ашёи хом таъмин кардани талаботи мамлакат ҳамаҷониба тараққӣ дода, дар соҳаҳои иқтисодиёт, биотехнология, генетикаи хоҷагии қишлоқ, электронизация, экология кашфиёти илмӣ тезонда, самараи он зиёд карда шавад. Ба ҳисоби хоҷагӣ гузарондани муассисаҳои илмӣ анҷом дода шавад.

9. Пленуми КМ КПСС таъкид мекунад, ки татбиқи амалии сиёсати ҳозираи аграрӣ, ҳалли масъалаи озуқаворӣ самти муҳимтарини бозсозӣ дар мамлакат мебошад. КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварӣ, вилоятӣ, шаҳрӣ, округӣ, районӣ бояд кори ташкилотчигӣ ва сиёсии худро тавре ба роҳ монанд, ки дар иҷрои ин вазифаи якумдараҷа ҳамаи қувваҳои партия, оммаи васеи меҳнаткашон ғайратмандона камар банданд.

Барои нав кардани техника ва таъминоти иҷтимоии коллективҳои меҳнатии соҳаи аграрӣ нерўи саноатӣ ва интеллектуалии шаҳрҳоро пурратар ба кор андохтан муҳим аст.

Ташкилотҳои ибтидоии партиявии корхонаҳои комплекси агросаноатӣ вазифадоранд, ки ба демократонии ҳаёти истеҳсолӣ, ба принципҳои ҳисоби хоҷагӣ, худмаблағгузорӣ ва худидоракунӣ фаъолона гузаштани звеноҳои асосии истеҳсолӣ мусоидат кунанд. Роли комитетҳои партиявӣ, районии қишлоқӣ дар ин бахш калон аст. Рафъи қатъии тарзи амрдиҳӣ, пурра омўхтани усулҳои роҳбарии сиёсӣ, ғамхорӣ дар ҳаққи мардум, кўмак ба онҳо барои дар шароити нави хоҷагидорӣ ба кор бурдани имконияти худ вазифаи асосии онҳост.

Кадрҳои комплекси агросаноатии мамлакат, ба роҳбарону мутахассисон ташаккул додани тафаккури наве, ки барои самарабахш амалӣ гардондани сиёсати аграрии партия дар шароити ҳозира зарур аст, бояд мавзўи диққату ғамхории доимии органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ гарданд. Ба интихобӣ будани кадрҳо такья намуда, ба устувории ҳайати онҳо, зиёд шудани масъулияташон ноил гашта, таъ-

лиму бозомӯзии ичорагирон, кооператорон — насли нави деҳқонони советӣ ташкил карда шавад. Саъю кӯшиши мардуми шаҳр, ки барои ба деҳот кӯчидан ва ба манфиати тамоми мамлакат ичро кардани вазифаҳои деҳот азм доранд, дастгирӣ карда шавад. Барои онҳо шароити зарурии моддию маишӣ фароҳам оварда шавад.

Пленум чунин мешуморад, ки дар амалӣ гардондани сиёсати аграрӣ роли Советҳои депутатҳои халқӣ бояд афзояд. Онҳо дар рафти ислоҳоти сиёсӣ соҳиби ҳокимияти воқеӣ гардида, вазифадоранд, ки ба тариқи нав кор кунанд, тамоми масъалаҳои ба худашон дахлдори бо озуқаворӣ таъмин кардани аҳолиро мустақилона ҳал намоянд. Ба инкишофи инфраструктураи ичтимоӣ, ободонӣ ва баланд бардоштани маданияти деҳот, фароҳам овардани шароити мусоиди меҳнату маишат ва суботкорона амалӣ гардондани тадбирҳои ҳифзи табиат алалхусус диққат дода шавад.

Иттифоқҳои касаба, комсомол, тамоми ташкилотҳои чамъиятии мамлакат бояд дар ичрои вазифаҳои муҳимтарини тараққӣ додани комплекси агросаноатӣ роли фаъолона бозанд.

10. Таклифи Бюрои Сиёсии КМ КПСС оиди зарурати қабули карори Совети Вазирони СССР дар бораи бозсозии куллии муносибатҳои иқтисодӣ, дигаргунсозии ичтимоии деҳот, инкишофи ичоракорӣ, бо озуқаворӣ беҳтар таъмин кардани аҳолии мамлакат дар асоси зиёд кардани самараи истеҳсолоти агросаноатӣ, ки мақсад аз онҳо дар шароити ҳозира амалӣ кардани сиёсати аграрии КПСС мебошад, маъқул ёфта шавад.

* * *

Пленуми КМ КПСС коммунистон, ҳамаи коллективҳои меҳнатиро даъват мекунад, ки ба амалӣ гардондани сиёсати аграрии партия ғайратмандона камар банданд. Муқаррар шудани муносибатҳои нави иқтисодӣ, дигаргунсозии куллии шароити ичтимоии ҳаёти деҳот, ҳамачониба ба кор бурдани комьёбиҳои прогресси илму техника дар ин соҳаи ҳаётан муҳими иқтисодиёт, инкишофи демократия ва худидоракунии халқ мусоидат мекунанд, ки комплекси агросаноатӣ дар муддати кӯтоҳ ба зинаи сифатан нави тараққиёт бароварда шавад.

# ДЎСТИИ ХАЛҚҲОРО ЭҲТИЁТ ВА УСТУВОР НАМОЕМ

Дар конференцияи илмӣ-амалии республикаҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон, ки 23—25 феврали соли ҷорӣ дар Тошкент баргузор гардид, проблемаҳои муҳими такмили муносибатҳои байнимиллӣ дар шароити ошкорбаёнӣ ва демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ мавриди муҳокима қарор гирифтанд.

Дар маҷлиси умумии конференция котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Ўзбекистон **Р. Н. Нишонов** дар мавзўи «Съезди XXVII КПСС ва такмили муносибатҳои байнимиллӣ дар Ўзбекистон дар шароити демократиконӣ, бозсозии ҳаёти иқтисодӣ ва иҷтимоӣ»; ҷонишини мудири зершўъбаи муносибатҳои байнимиллии шўъбаи давлат ва ҳуқуқи КМ КПСС **А. А. Сазонов** дар мавзўи «Инкишофи муносибатҳои миллӣ дар СССР: анъана, таҷриба, проблемаҳо ва роҳҳои ҳалли онҳо»; котиби КМ Партияи Коммунистии Қазоқистон **У. Ҷ. Ҷонибеков** дар мавзўи «Роҳбарии партиявӣ ба тарбияи интернационалӣ ва ватандўстии оммаи меҳнаткашон»; котиби КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон **А. Д. Додобоев** дар мавзўи «Адолати иҷтимоӣ — асоси сиёсати қонеъгардонии талаботи маънавии ҳамаи миллатҳои сокини Тоҷикистон»; котиби КМ Партияи Коммунистии Туркманистон **Х. Д. Дурдиев** дар мавзўи «Фаъолияти органҳои партиявӣ ва советӣ оид ба қонеъгардонии талаботи иҷтимоию мадании ҳамаи гурўҳҳои миллии аҳолии республика»; котиби якуми комитети партиявии вилоятии Қароқалпоқи Партияи Коммунистии Ўзбекистон **К. С. Салиқов** дар мавзўи «Баробар намудани дараҷаи тараққиёти иҷтимоӣ-иқтисодии ноҳияҳои гуногуни мамлакат — муҳимтарин шарти таҳкими ягонагии давлати сермиллати советӣ»; ходими асосии илмии Институти таърихи АИ СССР, доктори илми таърих, профессор **Л. У. Юсупов** дар мавзўи «Хусусиятҳои инкишофи муносибатҳои миллӣ дар ноҳияҳое, ки бидуни тайкардани марҳалаи капиталистӣ аз феодализм ба социализм гузаштаанд»; ходими калони илмии Институти марксизм-ленинизми назди КМ КПСС, доктори илми фалсафа **А. И. Доронченков** дар мавзўи «Асосҳои илмӣ ва методологии идораи муносибатҳои байнимиллӣ, тарбияи интернационалӣ ва ватандўстӣ» баромад карданд.

Рўзи дуюм иштирокчиёни конференцияи илмӣ-амалӣ — олимон, коркунони партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсомолӣ, намояндагони ташкилотҳои ҷамъиятӣ, роҳбарони воситаҳои ахбори оммавии ноҳия ба секцияҳо тақсим шуда, аз рўи масъалаҳои зерин мубодилаи таҷриба намуданд:

— баланд бардоштани дараҷаи роҳбарии партиявӣ ба ҳалли масъалаҳои иқтисодӣ ва иҷтимоӣ — омили муҳими мустаҳкам шудани дӯстии халқҳо;

— вазъи имрӯза ва проблемаҳои тарбияи ватандӯстӣ ва интернационалӣ;

— проблемаҳои муҳими идораи процесси муносибатҳои байнимиллӣ ва тарбияи интернационалӣ;

— процессҳои маънавӣ дар ҷамъият ва ташаккули шуури интернационалистии омма. Муносибатҳои миллӣ ва дин.

Дар доираи конференция дар редакцияҳои газетаҳо ва журналҳо, дар телевизион ва радио сӯҳбатҳо барпо гардиданд. Дар ҳама ҷо процессҳои ҳозираи муносибатҳои байнимиллӣ манфиатдорона ва ошкоро муҳокима шуданд. Ҳама дар ин бора ҳамфикр буданд, ки проблемаҳои сирф миллӣ вуҷуд надоранд. Онҳо бо проблемаҳои иқтисодӣ, иҷтимоӣ, маънавӣ ва ғайра алоқаманд мебошанд ва зарурати он ба миён омадааст, ки маҷмӯи омилҳои як андоза тезутундшавии муносибатҳои байнимиллӣ дар як қатор республикаҳои иттифоқӣ амиқ ва ҳамаҷониба дарку мулоҳиза карда, принципҳои ленинии ҳалли назариявӣ ва амалии проблемаҳои миллӣ аз нав барқарор карда шавад.

**А. ДОДОБОЕВ,**
котиби КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон

# ЯГОНАГӢ ҚУВВАИ МОРО МЕАФЗОЯД

Бозсозӣ бисьёр масъалаҳои тезу тунди ҳаёти ҷамъиятиро ошкор сохт. Масъалаҳои муносибатҳои байнимиллӣ аз ҷумлаи онҳост, ки дар солҳои карахтӣ берун аз дарки назарӣ ва инкишофи амалӣ монда буданд. Зимнан фаромӯш кардан лозим нест, ки ба туфайли сиёсати миллии ленинӣ, ки ба принципҳои интернационализми пролетарӣ, социалистӣ асос ёфтааст, мамлакати мо, сарфи назар аз ҳамаи каҷравиҳо, дар ҳалли чунин масъалаи бисьёр муҳим, монанди масъалаи миллӣ, муваффақиятҳои калон ба даст овардааст. «Дар мамлакати мо пойдор шудани иттифоқи миллату халқиятҳои баробарҳуқуқ аз бузургтарин музаффариятҳои социализм мебошад, — қайд намуд дар Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ М. С. Горбачёв. — Ин имкон медиҳад имрӯз бо камоли эътимод бигӯем, ки фақат собитқадамона пеш гирифтани сиёсати миллии ленинӣ минбаъд ҳам ягона асоси солими тараққиёти мо шуда метавонад».

Кори бузурге, ки партия дар солҳои Ҳокимияти Советӣ оиди ҳалли масъалаи миллӣ анҷом дод, ба интернационализми социалистӣ таҳкурсии мустаҳкам ниҳод, ки ягонагӣ ва дӯстии халқҳои мо бар он қарор гирифтаанд. Вале мо наметавонем аз вайронкуниҳои дағалона ва ҳар гуна шаклдигаркунии принципҳои сиёсати миллии ленинӣ, ки солҳои шахспарастӣ ва давраи карахтӣ ҷой доштанд, чашм бипӯшем. Дар муносибатҳои миллӣ бисьёр ба худсарӣ ва догматизм роҳ дода

мешуд, гоҳо манфиатҳои ин ё он миллату халқият ба эътибор гирифта намешуданд, усулҳои роҳбарии маъмурию фармонфармоӣ ба ин соҳаи нозуки ҳаёти ҷамъиятӣ низ роҳ ёфта буданд. Бидуни мулоҳиза зуран ба шуури ҷамъияти ҷой намудани ақидаи қолабӣ дар бораи набудани проблемаҳои муносибатҳои миллӣ, хулосаи догматикии оид ба пурра ва қатъиян ҳал шудани масъалаи миллӣ низ зарари калон расонд. Дар айни замон бояду шояд ба ҳисоб нагирифтани талаботи тараққии иҷтимоӣ-иқтисодӣ ва маданияти баъзе республикаҳо, таъсисотҳои автономӣ ва гурӯҳҳои миллӣ боиси афзудани норозигии ҷамъият, пайдоиши низоъ дар заминаи миллӣ гарданд. Вазъияти пуртантана ва сохтакорона ба қалам додани ҳалли проблемаҳои миллӣ, ки дар он солҳо ҳукмрон буд, барои мушоҳида намудани пайдоишу инкишофи худпарастӣ ва худписандии миллӣ, туфайлихурӣ ва маҳалгироӣ имкон надод.

Ташкилоти партиявии Тоҷикистон аз амалияи нодурусти солҳои гузашта сабақ гирифта, дар рӯҳи идеяҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ вазифаи инкишофи ҳамаҷонибаи алоқаҳои байни миллатҳои республикаҳои бародари иттифоқро дар соҳаи иқтисодиёт, илм ва маданият, ҳатталимкон қонеъ гардонидани эҳтиёҷот ва талаботи намояндагони дигар миллатҳо ва халқиятҳои сокини республикаро дар соҳаи забон, маданият, маишат, мазҳаб иҷро мекунад.

Албатта, на ҳамаи масъалаҳо якбора пурра ҳал мешаванд. Барои ин ҳам вақт, ҳам восита ва ҳам, чи тавре ки мегуянд, иродаи нек ва саъю кӯшиши доимӣ лозим аст. Органҳои партиявӣ ва советӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, фаъолони идеологии республика вазъи ҳақиқии процессҳои байнимиллиро муфассал таҳлил намуда, бо назардошти вазъияти мавҷуда ба амалияи тарбияи интернационалӣ ва ватандустӣ дигаргуниҳо дохил менамоянд. Кӯшиш менамоем дар ин кор ҳеҷ як коллективи меҳнатӣ ва маҳалли аҳолинишин аз назар дур намонад. Зимнан ин корро бо иҷрои вазифаҳои иҷтимоӣ-иқтисодӣ, маишӣ, экологӣ ва маданӣ зич алоқаманд менамоем.

Моҳи августи соли 1986 дар маҷлиси фаъолони идеологии республика мо мавқеи худро оид ба тарбияи интернационалӣ ва атеистӣ аниқ намудем, баъд аз ин мубодилаи афкор дар пленумҳои комитетҳои партиявӣ ва комсомолӣ, маҷлисҳои фаъолони партиявии вилоятҳо, шаҳрҳо ва районҳо, сессияҳои Советҳои депутатҳои халқӣ, маҷлисҳои касабавӣ, дар маҷлисҳои коллегияҳои вазоратҳо, идораю ташкилотҳои эҷодӣ идома ёфт. Дар республика Программаи комплексии тарбияи интернационалӣ ва атеистии аҳоли тартиб дода ва ба амал бароварда мешавад. Ҳамаи ин ба мо имконият медиҳад, киояндаро бубинем, кори ҳадафмандро ба роҳ монем. Дар ин ҷо унсури муҳим назорат ба рафти амалӣ гардидани тадбирҳои муайяншуда мебошад. Аз ҷумла, дар КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон соли гузашта кори собиқ Вазорати маорифи республика, инчунин як қатор комитетҳои партиявӣ оиди иҷрои ин программа шунида шуд.

Дар Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ вазифаи бисьёр муҳим ба миён гузошта шуд, ки барои ҳамаи миллатҳое, ки хориҷ аз таъсисотҳои давлатӣ-ҳудудӣ зиндагӣ мекунанд ё ки чунин таъсисотро надоранд, имкониятҳои бештар дода шаванд, то ки талаботи миллии маданиии худро дар соҳаи маориф, муошират, эҷодиёти халқ, ба вуҷуд овардани манбаъҳои маданияти миллӣ, истифодаи воситаҳои ахбори оммавӣ, дар соҳаи мазҳаб ва ғайра қонеъ гардонанд.

Тоҷикистон, мисли дигар республикаҳои иттифоқӣ, аз ҷиҳати ҳайати аҳолии худ сермиллат аст. Дар ҳудуди он намояндагони беш аз 80 миллат, аз ҷумла ӯзбекон, русҳо, туркманҳо, қирғизҳо, қазоқҳо, тоторҳо, немисҳо, кореягиҳо ва халқҳои дигар зиндагӣ мекунанд. Баъди тоҷикон дар республика вазни қиёсии аҳолии ӯзбек бештар аст.

Зимнан, ӯзбеконро дар республика на ҳамчун яке аз гурӯҳҳои калони этникӣ, балки ҳамчун аҳолии маҳаллӣ ҳисоб мекунанд. Ва ин тасодуфӣ нест, зеро решаҳои таърихӣ ва тақдир, расму оин ва маданияти ҳарду халқи мо зич бо ҳам омехта шудаанд. Бисьёр намояндагони ӯзбекон дар органҳои интихобии партиявӣ, советӣ, комсомолӣ, дар аппарати КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, дар Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, Иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон кор мекунанд, онҳо директорони корхонаҳо ва совхозҳо, раисони колхозҳо, роҳбарони ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва эҷодӣ мебошанд. Чунончи, дар байни депутатҳои Совети Олии республика ӯзбекон 16,8 фоиз, дар Советҳои маҳаллӣ 23,8 фоиз ва дар ҳайати комитетҳои партиявии вилоятҳои Ленинобод ва Хатлон, ки дар он ҷо аҳолии ӯзбек зич зиндагӣ мекунад, вазни қиёсии онҳо 24—28 фоизро ташкил медиҳад. Дар байни раисони правленияи колхозҳо ӯзбекон 28, директорони совхозҳо, 21,3 роҳбарони корхонаҳои байнихоҷагӣ 21,7 фоизро ташкил мекунанд.

Дар Тоҷикистон номи раиси правленияи колхози дар республика калонтарини ба номи Ленини райони Пролетари вилояти Ленинобод, ду карат Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Абдуғаффор Самадовро, ки ба қарибӣ 80-солагиашро мо васеъ қайд намудем, ҳама нағз медонанд.

Барои аҳолии 873 ҳазор нафараи ӯзбекони Тоҷикистон ғайр аз газетаи ҳаррӯзаи республикавии «Совет Тожикистони» дар ду газетаи вилоятӣ саҳифаҳои алоҳида нашр мешаванд, инчунин ду газетаи районӣ ва саҳифаҳо ба забони ӯзбекӣ дар зиёда аз бист газетаи районӣ ва шаҳрӣ чоп мешаванд. Ҳар рӯз барномаи телевизиони Ӯзбекистон пурра қабул мегардад. Телевизиони тоҷик барои аҳолии ӯзбек ҳар моҳ барномаи адабӣ-публицистии «Камолак» намоиш медиҳад. Соати шунавондани радио ба забони ӯзбекӣ зиёд гардид. Ба барномаҳои концертии телевизион ва радиои тоҷик ҳамеша ҳамроҳ намудани баромадҳои артистони ӯзбек ё суруду оҳангҳо ва рақсҳои ӯзбекӣ дар иҷрои устодони санъати тоҷик анъана гардидааст. Дар районҳое, ки бештар ӯзбекон зиндагӣ мекунанд, ҳамаи чорабиниҳо одатан ба забони модарии онҳо гузаронида мешаванд. Дар он ҷоҳо коллективҳои худфаъолияти бадеӣ, клубҳои гуногун ва иттиҳодияҳои ҳунарӣ амал мекунанд, радиошунавонии маҳаллӣ вуҷуд дорад.

Дар Иттифоқи нависандагони Тоҷикистон секцияи адабиёти ӯзбек ташкил шудааст. Дар мактабҳои Тоҷикистон дар беш аз ёздаҳ ҳазор синфе, ки 274 ҳазор нафар талабаро дар бар мегиранд, таълим ба забони ӯзбекӣ мебошад. Ин мактабҳо бо адабиёти дахлдори таълимӣ-методӣ ва кадрҳои муаллимон таъминанд. Бисьёр ҷавонон ва духтарони вилоятҳои Сурхандарьё ва Фарғона дар мактабҳои олӣ ва техникумҳои Тоҷикистон таҳсил мекунанд.

Забони ӯзбекӣ забони сеюм аст, ки ба он дар пленумҳои комитетҳои партиявӣ, сессияҳо ва маҷлисҳои комиссияҳои доимии Совети Олии республика, Президиуми он гап зада мешавад.

Чунинанд баъзе тадбирҳое, ки дар Тоҷикистон ба мақсади қонеъ гардонии талаботи миллӣ-маданӣ ва забонии ӯзбекон ба амал бароварда мешаванд ва зимнан аксарияти онҳо ба сиёсати миллие, ки ташкилоти партиявии республика мегузаронад, ба таври анъанавӣ хос мебошанд. Ба ақидаи мо, ягона роҳи дурусти мустаҳкам намудани дӯстии байни ҳамаи халқҳо ин муносибати боэҳтиромона, боэҳтиётона нисбат ба талаботи маънавӣ ва миллии онҳо мебошад.

Дар айни замон бояд гуфт, ки роҳбарияти собиқи Ӯзбекистон дар давоми муддати зиёд нисбати тоҷикони сокини он ҷо, ба ҳуқуқҳо ва манфиатҳои миллии онҳо беэътиноӣ мекард. Оқибатҳои чунин «сиёсат» дар айёми мо ҳам ҳис мешаванд. Дар ин бора вақтҳои охир дар байни зиёиён ва ҷавонони мо мубоҳисаҳои тезу тунд сурат мегирад.

Масалан, зӯран ӯзбеккунонии аҳолии тоҷикро гирем, ки ҳоло ҳама эътироф намудаанд. Ҳангоми муроҷиати шахсии гражданинҳо ва дар мактубҳое, ки ба КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва органҳои ахбори оммавӣ аз тоҷикони сокини Ӯзбекистон меоянд, аз басташудани мактабҳои тоҷикӣ, нарасидани адабиёт, воситаҳои таълим ва аёнӣ, газетаҳои тоҷикӣ фактҳо оварда мешаванд, аз бобати қабул карда нашудани барномаҳои телевизиони тоҷик, ба вуҷуд овардани мушкилот барои пешравии касбии шахсони миллаташон тоҷик ва ҳатто манъ кардани истифодаи забони тоҷикӣ арзу шикоят карда мешавад.

Бадбахтӣ дар он аст, ки ба ҳамаи ин камбудиҳои давраи гузашта, солҳои қарахтӣ як қисми зиёиён ҳоло низ чун принципҳои воқеии ҳаминрӯзаи муносибатҳои байниҳамдигарии халқҳои мо баҳо медиҳанд. Ва ин каҷравиҳоро фақат бо амали конкретӣ барои муҳайё намудани ҳуқуқу имкониятҳои баробари ҳамаи миллатҳо ва халқиятҳо аз байн бурдан мумкин аст.

Солҳои охир аз тарафи роҳбарони ҳар ду республика барои мӯътадил намудани вазъият ҷораҳо дида мешаванд. Ва ин, ба қаноатмандии тарафайн, самараи мусбат мебахшад. Соли 1988 дар рафти вохӯрии роҳбарони Ӯзбекистон ва Тоҷикистон доираи васеи масъалаҳои вобаста ба мустаҳкам намудани алоқаҳои ҳамсоягии бародарона дар соҳаи иқтисодиёт, илм ва маданият муҳокима карда шуда, плани тадбирҳои муштарак оид ба вусъат додан ва тақвият бахшидани дӯстӣ ва ҳамкорӣ тартиб дода шуд.

Бозсозӣ корҳои конкретиро тақозо мекунад. Одамон ҳоло мефаҳманд, ки мақсадҳои асосии бозсозӣ ба манфиатҳои ҳаётии онҳо комилан мувофиқанд. Ва дар байни зиёиён майлу рағбати аз таънаву маломати якдигар ба кори якҷоя барои ҳалли масъалаҳои муҳим гузаштан пурзӯр мешавад. Мо комилан тарафдори чунин роҳу тариқем, ки халқҳоро ба ҳам наздик мекунад, ба онҳоояндаро равшан нишон медиҳад. Ба ин, аз ҷумла, тайёр намудани асарҳои муштараки илмӣ оид ба пайдоиши халқҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон, таҳлили софдилона ва объективонаи гузаштаи таърихии онҳо, ҷамъбасти эҷодкоронаи таҷрибаи чандинасраи муносибати байни миллӣ мусоидат карда метавонист. Чунин тадқиқоти муҳим таҳти раҳнамоии Академияи илмҳои СССР ба бахсу мунозараҳое ки бисьёр солҳо боз дар атрофи ин масъалаҳо бурда мешаванд, хотима гузошта, барои минбаъд ҷиддӣ омӯхтани таърихи ҳар халқ, ҳар республикаи ноҳияи мо ва ниҳоят — барои беҳтар фаҳмидани якдигар, мустаҳкамшавии хайрхоҳӣ, эҳтиром, вусъат ёфтани имконияти муносибатҳои тарафайн ҳамчун заминаи хубе хизмат хоҳад кард.

Тарбияи маданияти баланди муносибати байнимиллӣ бояд бо омӯхтани расму анъанаҳои намояндагони халқҳои гуногуни ноҳия пайваста пеш бурда шавад. Чунин кор бояд тамоми соҳаҳои ҳаёти моро фаро гирад. Ин ба донистани забонҳо низ дахл дорад, зеро дар он эҳтиром нисбат ба халқ, ба сарзамине, ки кошонаи ту дар он қарор дорад, зоҳир мегардад.

Дар республика корҳои зиёде оид ба қонеъ гардонидани талаботи миллӣ-маданӣ ва маънавии миллатҳо ва халқиятҳои дигаре, ки дар ҳудуди он зиндагӣ мекунанд, анҷом дода мешаванд. Масалан, таълим дар мактабҳо дар қатори забони тоҷикӣ ва русӣ инчунин ба забони қирғизӣ, қазоқӣ, туркманӣ ба роҳ монда шудааст. Тамомкунандагони мактабҳои ӯзбекӣ, қирғизӣ, туркманӣ ва дигар мактабҳои миллӣ аз рӯи хоҳиши худ дар асосҳои кооперация ба мактабҳои олии республикаҳои дигари бародарии Осиёи Миёна фиристода мешаванд. Ғайр аз ин, Қирғизистон ва Туркманистон тамомкунандагони институтҳои педагогиро барои кор ба мактабҳои миллии Тоҷикистон равон мекунанд.

Барои қонеъ гардонидани талаботи миллӣ-мадании тоторҳои Қрим ва немисҳо низ тадбирҳо андешида мешаванд. Барои онҳо ба мақсади омӯхтани забони модариашон факультативҳо таъсис мешаванд. Қаҳвахонаҳои хӯроки миллӣ ба кор медароянд, ба забони модарии онҳо барномаҳои радио шунавонида шуда, ансамбльҳои худфаъолияти бадеи амал мекунанд.

Барои беҳтар мутобиқ гардондан ва оперативона ҳал намудани масъалаҳое, ки ба миён меоянд, КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва Совети Олии РСС Тоҷикистон оид ба масъалаи муносибатҳои байнимиллӣ ва тарбияи интернационалӣ комиссияҳо ташкил кардаанд. Меъёри асосии баҳо додан ба самараи фаъолияти онҳо бояд вазъи ҳақиқии корҳо ва чигунагии кайфияти ҳар як миллату халқият бошад.

Мо аз он ақида дур ҳастем, ки дар ин бобат дар республика проблемаҳои дигар вуҷуд надоранд. Бозсозӣ ба фаъолона амал кардан, ба қатъиян аз нав дида баромадани бисьёр ақидаҳои кӯҳнаи қолабӣ, эҷодкорона дарк намудани шаклу усулҳои ташаккули шуури ҳақиқатан интернационалистии одамони мо водор менамояд. КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон борҳо таъкид намудааст, ки органҳои партиявӣ ва советӣ дар маҳалҳо, вазоратҳо ва идораҳо ҳамаи масъалаҳоеро, ки ба миён меоянд, бояд сари вақт ва то охир ҳал намоянд, дар ин кори муҳим ба ҳеҷ ваҷҳ ба расмиятчигӣ роҳ надиҳанд.

Мо итминони комил дорем, ки ба амал баровардани қарорҳои съезди XXVII КПСС ва Конференцияи XIX умумиттифоқии партиявӣ, Пленумиояндаи КМ КПСС оид ба масъалаҳои такмили муносибатҳои байнимиллӣ дар СССР албатта боиси мустаҳкамшавии дӯстии ҳамаи миллатҳо ва халқиятҳо, инкишоф ва нашъунамои минбаъдаи онҳо дар оилаи ягонаи халқҳои советӣ хоҳад гардид.

Худи таърих ба мо фармудааст, ки дар як сарзамин тифоқу дӯстона бидуни худписандӣ ва таънаву маломати якдигар зиндагӣ кунем, барои ҳар фард, аз ин рӯ, барои ҳамаи миллату халқиятҳо шароитҳои баробари шоистаи ҷамъияти социалистӣ муҳайё намоем.

# ҲАҚИҚАТРО ИНҲИСОРЕ НЕСТ

*Клуби мубоҳисавии журнал*

**Ҳоло проблемаҳои муносибатҳои байналмилалӣ дар байни табақаҳои васеътарини аҳолӣ бо ҳаяҷон, манфиатдорона, тезу тунд ва на ҳамеша як хел муҳокима карда мешаванд. Ба ин муносибат гоҳо чунин изҳор мекунанд, ки демократиконӣ ва ошкорбаёнӣ боиси тезу тунд шудани муносибатҳои байни миллату халқиятҳои Иттифоқи Советӣ гардиданд. Вале ин тавр нест. Чунон ки амалия нишон медиҳад, имконияти ошкоро ва кушоду равшан баён кардани фикру мулоҳизаи хеш оид ба масъалаҳое, ки пештар обуранг дода, ҳал карда намешуданд, ба таҷдиди худшиносии миллӣ, инкишофи фаъолии иҷтимоию сиёсии одамон, муайян намудани тадбирҳое мусоидат мекунад, ки имкон медиҳанд манфиатҳои миллатҳои калон ва халқиятҳои хурд ба эътибор гирифта, манфиатҳои умумидавлатӣ бо манфиатҳои ноҳияҳо ва республикаҳо пайваста шаванд. Ба ҳамаи мо зарур аст, ки на дар сухан, балки дар амал ҳамдигарро эҳтиром намоем, ба фикру мулоҳизае, ки шояд аз фикру мулоҳизаи мо фарқ кунад, гӯш диҳем. Умед дорем, ки клуби навбатии мубоҳисавии журнал, ки маҷлиси он дар арафаи Пленуми КМ КПСС «Дар боран такмил додани муносибатҳои байналмилалӣ дар СССР» барпо гардид ва ба он мо намояндагони як қатор миллатҳои сокини республикаи сермиллатамонро даъват кардем, ба фаҳмидану эҳтироми ҳамдигар, бартараф кардани нобоварии якдигар ва хурофот мусоидат менамоянд.**

---

Руслан БАГДАСАРЯН

## ТО ОФАТ ҒОФИЛ НАБОШЕМ

---

ҲОЗИР дар Тоҷикистон зиёда аз бисту панҷ ҳазор нафар арманиҳо истиқомат доранд. Оё мо бо ҳамдигар мулоқот ва муошират мекунем? Бегуфтугӯ. Вале ин мулоқотҳо то ба ҳамин қарибиҳо характери робитаҳои дӯстиву оилавӣ доштанду халос. Инак, бадбахтие рух дод: дар Арманистон зилзилаи харобиоваре ба амал омада, даҳҳо ҳазор нафар одамонро ба комаш фурӯ бурд. Хабари заминҷунбӣ тамоми арманиҳоро ба изтироб андохт. Мо барои ба бародаронамон кӯмак расондан муттаҳид шуда, худро миллати яктан, халқи ягона эҳсос намудем. Ҳаминро низ бе ҳаяҷон ёдовар шуда наметавонам, ки меҳнаткашони миллатҳои мухталифи Тоҷикистон низ ҳамдард ва шарики ғаму андӯҳи халқи арман шуданд. Мардум ба мо (ман бошам ба гурӯҳи одамони ба Арманистон бор мефиристодагӣ сарварӣ

мекардам) хайма, кӯрпача, ҷома, пул меоварданд, хуни ройгон месупурданд. Зимнан, ин ҳама аз сидқи дил. Чунин далел меорам. Дар рӯзи дуюми баъди шунидани хабари мудҳиши заминҷунбӣ бисьёр арманиҳои сокини Душанбе барои муайян намудани нақшаи амалиёт ҷамъ омада, аз хусуси корҳои мушаххасу амалӣ ҳарф мезаданд ва таклифҳои муфид пешниҳод мекарданд. Баногоҳ аз байни мардум овозе баромад: агар кӯдакони ятиммондаро ба республика оранд, онҳоро барои тарбия танҳо ба оилаҳои арманӣ хоҳем дод. Ин таклиф норозигиро ба вуҷуд овард. Оре, ин маълуму мафҳум аст. Он вақт намояндагони бисьёр миллатҳо изҳори хоҳиш карда буданд, ки ятимбачаҳоро ба оилаи худ қабул карда, бо меҳру муҳаббат тарбия ва парасторӣ хоҳанд кард ва агар мо чунин қарор қабул мекардем, ҳиссиёти пур аз меҳру шафқати онҳоро таҳқир менамудем. Дере нагузашта ин мусибат ба сари мардуми Ҳисор омад, ки он ҳам ҳисси ёру бародарӣ ва ваҳдати умумимиллиро ба вуҷуд овард. Беихтиёр чунин савол ба миён меояд: барои он ки узви оилаи калони советӣ буданамонро эҳсос намоему дӯстона ва муттафиқона амал кунем, наход бадбахтиву мусибатро интизор шуда нишинем?

Ману завҷаам дар Тоҷикистон тавлид ёфта, ба воя расидаем ва маълумот гирифтаем. Фарзандонамон низ дар ҳамин ҷо таваллуд шудаанд. Бинобар ин Тоҷикистонро барҳақ ватани худ мешуморем. Дар айни замон то ба ҳамин қарибиҳо шумораи ками арманиҳои маскуни ин сарзамин андеша мекарданд, ки бисьёриашон забони модарӣ ва адабиёти худро намедонанд ва дар бораи таъриху маданияти халқи хеш тасаввуроти кофӣ надоранд. Аз ин рӯ, дере нагузашта баъди заминҷунбии Арманистон фикри дар Душанбе барпо кардани маркази пропагандаи маданияти арман пайдо шуд. Вазифаи марказ рӯҳан муттаҳид гардондани арманиҳои сокини Тоҷикистон, ба омӯзиши таъриху маданияти халқи арман ҷалб намудани онҳо, таълими забону хатти арманӣ мебошад. Пешбинӣ гардидааст, ки дар марказ бо нависандагон, рассомон, артистон ва ходимони ҷамъиятии РСС Арманистон мулоқотҳо гузаронда, тадбирҳое ба амал бароварда мешаванд, ки ба таҷдиди анъанаҳои халқӣ мусоидат менамоянд. Дар айни ҳол мо дар доираи танги миллӣ маҳдуд шуданӣ нестем, ният дорем маданияту анъанаҳои тоҷикон, дигар миллату халқиятҳои сокини республикаро омӯхта, ба ҳамаи хоҳишмандон барои шинос шудан бо маданияти халқи арман кӯмак расонем. Зимнан дар маҳфили ба қарибӣ ташкилёфтаи омӯзиши забони арманӣ намояндагони дигар миллатҳо, аз ҷумла тоҷикзан, юнонӣ ва дигарон иштирок менамоянд. Ба назарам, барпо гардидани чунин марказҳо ба ҳамдигарро ғанӣ гардондани халқҳо, тарбияи интернационалии ҷавонон, пойдор шудани муҳити бародарӣ ва ёрии ҳамдигарӣ мусоидат менамояд.

Дар бораи масъалае, ки ҳоло аҳли ҷамоати республика васеъ муҳокима мекунад — масъалаи ба забони тоҷикӣ додани мақоми давлатӣ изҳори ақида карданиам. Ман тарафдори мусбӣ ҳал шудани он, ҷонибдори онам, ки забони халқе, ки республика номи онро дорад, барҳақ таҷдид ёфта, мақомашро дар ҳаёти ҷамъиятӣ, истеҳсолӣ, илмӣ пайдо намояд. Вале саросемагӣ ва эҳсосоту эҳтирос нораво буда, бояси оқибатҳои ногувору ғайричашмдошт шуданашон мумкин аст.

Бале, забони тоҷикӣ хароб мешавад. Вале биёед холис бошем: забони русӣ, ки аҳолии таҳҷоӣ, алалхусус дар маҳалҳои дурдаст нағз намедонад, низ ба қадри кофӣ омӯхта намешавад. Сабабаш чист? Ба назари ман, пеш аз ҳама забони русиро одамони номутахассис таълим

медиҳанд, воситаҳои ҳозиразамони таълим вуҷуд надоранд, ташкили муоширати забонӣ номукаммал аст. Ин камбудӣ дар омӯзиши забони тоҷикӣ низ ҷой дорад. Ман онро дар мактаб, дар институт омӯхтам, вале натиҷаи бадастомада нисбат ба вақти сарф кардаам бағоят ночиз аст. Зимнан, дониши забони хориҷии хатмкунандаи мактаб ё донишкадаи олиро санҷед, манзара айнан ҳамин хел аст. Аз ин рӯ, мо бояд худи процесси таълими забонҳо — забони модарӣ, забони муоширати байни миллатҳо, забони хориҷиро куллан тағьир диҳем.

Дар республика маданияти миллиро низ таҷдид бояд кард. Бубинед, ансамбли фольклории Далер Назаров чӣ гуна шӯҳрати комил дорад. Куҷоянд ҳамин қабил ансамбльҳои дигар? Онҳо вуҷуд надоранд. Ё худ таомҳои миллиро мисол гирем. Боре мо ба Гурҷистон рафтему дар паси дари ресторане чунин сатрҳоро хондем: «Ба ресторани этнографии мо марҳамат намоед». Ҳайрон шудем: ин чӣ гуфтанӣ гап аст? Осорхонаи этнографиро медонем, вале ресторани этнографиро ягон маротиба ҳам нашунидаем. Маълум шуд, ки дар як гӯша шабакаи ресторанчаҳо гирд оварда шудааст: дар як ҷо хӯрокҳои сванӣ, дар ҷои дигар — мингрелӣ ва ғайра тайёр мекунанд. Зимнан, ороиши дохили ҳар кадом ресторанча ва либоси пешхизматҳо ва умуман хизматгорон хоси ҳамон халқу қавми республика аст. Ба ин муносибат чунин ҳодиса ба хотирам омад. Як дӯстам, ки аз Киев омада буд, хост, ки лаззати таоми соф миллиро бичашад ва ман ӯро ба ресторани «Тоҷикистон» таклиф намуда ,аз пешхизмат хоҳиш кардам, ки ба мо таоме орад, ки он дар дигар шаҳру республикаҳо набошад. Ӯ ба мо қиммакабоби фирмагии «Тоҷикистон»-ро овард. Дӯстам онро чашида, ноумед шуд: охир ин қиммакабоби «Киевӣ»-и мо-ку, фақат номаш дигар аст. Кирои гап ҳам нест? Шояд ҳамин тавр ҳам бошад, вале орзу дорам, ки дар республика маданияти миллӣ, урфу одат ва таомҳои миллӣ ба дараҷаи олӣ таҷдид ёбанд. Бовар кунед: аз ин ҳамаи сокинони республика, қатъи назар аз мансубияти миллиашон, бурд мекунанд.

*Матвей КИФЕР*

# КИСТАМ МАН?

ОШКОРО мегӯям, ки ман ҳозир дар байни ду роҳ мондаам. Шумораи зиёди немисҳо Иттифоқи Советиро тарк карда ба Республикаи Федеративии Германия мераванд. Ба қарибӣ модарам ҳам бо ягона додарам ба он ҷо рафтанд. Ман дар РФГ дар меҳмонӣ будам, бо зиндагӣ ва маишати муҳоҷирон шинос шудам. Ҳоҷати пинҳон кардан нест: он ҷо дараҷаи зиндагӣ баланд аст, вале оё бахти инсонро фақат бо ҳамин муайян кардан мумкин аст? Оё РФГ, ки амалан сарзамин ва мамлакати бегона мебошад, барои немисҳои советӣ Ватан шуда метавонад? Дар ин бора фикр карда, ман ба худ савол медиҳам: ман кистам? Дар ин ҷо, дар Иттифоқ, моро немисҳои советӣ ё рус меноманд, дар он ҷо — русҳои немис. Дар воқеъ, ҳамаи немисҳои аз мамлакати мо баромадагӣ дар ҷои нав ба забони русӣ гапзанон мекунанд. Оё ин тасодуфӣ аст? Саволҳо бисьёранд, вале ба онҳо ҷавоби якхела додан мушкил аст.

Пас, ман — Матвей Петрович Кифер кистам, аз кадом насаб хастам.

Авлодони қадимаи немисҳои советӣ ба Россия ҳанӯз дар охири асри XVII муҳоҷир шуда омада буданд. Агар дар хотир дошта бошед, дар романи Алексей Толстой «Пётри I» деҳкадаи бузурги немисҳои Москва хеле образнок тасвир ёфтааст. Муҳоҷирати оммавии немисҳо дар асрҳои XVIII—XIX ҳам давом кард. Онҳо дар соҳилҳои Баҳри Сиёҳ, Поволжье, назди Днепр ҷойгир мешуданд. Шахсан бобокалонҳои ман дар мавзеи хурди назди Одесса маскан гирифтаанд. Дар ин ҷо падар ва модарам — Пётр Матвеевич ва Анна Мария Иосифовна таваллуд шудаанд, ман ҳам дар ҳамин ҷо ба дунё омадам. Осудаҳолона зиндагӣ мекардем. Падарам аробакаш буд, аспҳои худро дошт, модарам бо корҳои хона машғул буд. Оилаамон калон буд: падарам ҳафт додар ва хоҳар дошт, модарам — ҳашт нафар. Бо немисҳо хайрхоҳона муносибат менамуданд, миллатро фарқ намекарданд. Албатта, ин фаҳмост. Аз афташ, на ҳама медонанд, ки соли 1918 аз немисҳои Россия полки якуми коммунистии Екатериненштад ташкил шуда буд, ки он дар Украина бо истилогарони Германия ҷанг кардааст. Соли 1919 барои бо Врангель, Махно ва полякҳои сафед мубориза бурдан дар ҳайати Армияи савораи Будённый полки якуми савораи немисҳо ташкил карда шуда буд. Немисҳои Россия дар ҳайати дивизияи Чапаев ҷанг кардаанд. Соли 1918 съезди I Советҳои касабаҳои немисҳои Поволжье дар бораи ташкил намудани вилояти немисҳои Поволжье қарор қабул кард, ки онро декрети махсус бо имзои Ленин тасдиқ намуд. Соли 1924 бошад, вилояти мухтор ба республикаи мухтори немисҳои Поволжье — Энгельсштат табдил дода шуд. Зимнан, ба ин ҷо ҳамон немисҳое баргаштанд, ки солҳои ҷанги якуми ҷаҳон ба Германия ва Америка рафта буданд.

Аз рӯи маълумот ман таърихчиям, дар бораи ҳамаи ин барои он менависам, ки ба немисҳои рус ва одамони дигар миллатҳо хотирнишон карданиам: аслу насаб, таърих, рӯзҳои хубу бад, фатҳу зафар ва нокомиҳоямон бо халқҳои советӣ умумианд. Ҳеҷ набошад, роҳбари шӯриш дар крейсери «Очаков» О. Шмидт, иштирокчии революцияи якуми рус Н. Бауман, комиссари халқии меҳнат ва ҷонишини раиси Совети комиссарони халқӣ В. Шмидт ва дигар бисьёр намояндагони миллати немисро ба хотир орем.

Аз дигар миллатҳо ба таври сунъӣ ҷудокунии немисҳо дар давраи шахспарастии Сталин шурӯъ шуд. Ҳанӯз то саршавии ҷанги дуюми ҷаҳон нашри газетаи «Дойче централь-цайтунг» дар ҳамаи районҳо, ғайр аз РАСС немисҳои Поволжье баста, дарси забони немисӣ қатъ гардид, районҳои миллӣ барҳам дода шуданд. Вале ба немисҳои советӣ баробари сар шудани ҷанг зарбаи сахттарин зада шуд: ҳамаи онҳо аз қисми европоии мамлакат кӯчонда, ба паси симхорҳо партофта, ба армияи меҳнат фиристода шуданд, ки он дар асл концлагерь буд. РАСС немисҳои Поволжье барҳам дода шуд, хизматчиёни ҳарбии миллати немисро аз фронт гирифтанд. Дар бораи он, ки немисҳои советӣ чи хел ва дар кадом шароит дар бешазорҳо, шахтаҳо кор мекарданд, дар он ҷо абадӣ monданд, махсус сухан рондан лозим. Маҳз ҳамон вақт немисҳоро бо фашистон як хел мешуморидагӣ шуданд, бо онҳо мувофиқи ҳамин муносибат мекарданд.

Умеди баъд аз ҷанг ба ҷойҳои худ баргаштани немисҳо ҷомаи амал напӯшид. Соли 1948 Указн махсус қабул шуда буд. Дар он гуфта мешуд, ки немисҳо (зимнан, чун қалмиқҳо, чеченҳо, тоторҳои Қрим, намояндагони баъзе дигар миллатҳо, ки бо фармони Сталин ва атрофиёни он муҳоҷир шуда буданд) абадӣ муҳоҷир карда шудаанд ва дар сурати бе иҷозати махсус баргашта омадани онҳо аз ҷойҳои муҳоҷират ба мӯҳлати дуру дароз ба кори каторгагӣ фиристода меша-

ванд. Ва фақат соли 1964 ҳақиқат ниҳоят ба рӯи об баромад. Бо Укази Президиуми Совети Олии СССР аз 28 августи соли 1964 немисҳои советӣ сафед карда шуданд. «Ҳаёт нишон дод, ки ин айбномаҳо беасос ва худсарӣ дар шароити шахспарастии Сталин буданд, зикр шудааст дар он. — Дар ҳақиқат дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ аксарияти аҳолии немис бо якҷоягии тамоми халқи советӣ бо меҳнати худ ба ғалабаи Иттифоқи Советӣ бар Германияи фашистӣ ҳиссаи сазовор гузошт, дар солҳои баъди ҷанг бошад, дар сохтмони коммунистӣ фаъолона иштирок мекунад». Аммо бо вуҷуди ин фақат соли 1974 ба немисҳо иҷозат дода шуд, ки ба ҷойҳои худ баргарданд, вале масъалаи барқарор намудани мухторият то ҳол ҳал нашудааст.

Пинҳон намекунам, бисьёр ҳамватанони ман баъди сафед шудан ҳам худро ноҳинҷор ҳис мекарданд. Дар республикаи мо, масалан, ягон мактаб таълимаш ба забони немисӣ нест. Ҳатто дар районҳое, ки немисҳои бисьёре зиндагӣ мекунанд, ҳангоми ташкили органҳои роҳбарикунанда, хоста тирифтану пешбарӣ намудани кадрҳои роҳбар ҳайати миллии аҳолӣ пурра ба эътибор гирифта намешавад. Миқдори ками немисҳо маълумоти олӣ доранд (дараҷаи маълумоти умумии немисҳои советӣ аз дараҷаи миёнаи умумииттифоқӣ паст аст). Онҳо аз имконияти ба забони модарии худ гирифтани маълумоти олӣ (ақаллан маълумоти филологӣ) маҳруманд. Оё баъди ҳамаи ин тааҷҷуб кардан мумкин аст, ки ҷаро дар суд ва прокуратураҳо, комитетҳои назорати халқӣ ва ғайра аз ҷумлаи миллати немисҳо мутахассисон нестанд. Як сол пеш бо ташаббуси органҳои партиявӣ дар байни немисҳое, ки дар собиқ вилояти Қӯрғонтеппа зиндагӣ мекунанд, пурсиш гузаронида шуд. Он нишон дод, ки аз 100 нафари пурсидашуда 68 нафарашон чунин мешуморанд, ки барои ба вазифаи баланд пешбарӣ шудан имконият надоранд, 57 нафарашон перспективаи зиёд шудани музди меҳнат ва 42 нафарашон баланд бардоштани ихтисосро намебинанд. Ташвишовар аст, ки 30 нафар немисҳо чунин мешуморанд: дар коллективҳои онҳо нисбат ба шахсони дигар миллатҳо беэътиборона муносибат мекунанд.

Оре, мутаассифона, аз даҳони баъзе намояндагони дигар миллатҳо ҳанӯз чунин суханонро шунидан мумкин аст, ки гӯё барои ҳалок гардидани миллионҳо одамони советӣ дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ немисҳои советӣ низ айбдоранд. Сабаби ин чист? Ба фикри ман, сабаби ин самаранок ба роҳ монда нашудани кори эзоҳотӣ, идеявию тарбиявӣ мебошад. Дар ин бобат ҳиссаи матбуот ҳам ҳаст, ки дар солҳои карахтӣ проблемаҳои немисҳои советиро таҳлилу тасвир накарда, ҳар як шахси барои аз ин ҷо рафтан кӯшиш доштаро одами зиддисоветӣ ба қалам медод. Ва фақат бозсозӣ, тафаккури нави сиёсӣ ҷамъиятро водор сохт, ки ба проблемаҳои одамони миллаташон немис низ рӯ оварад.

Бори дигар қайд кардан мехоҳам, ки ин проблемаҳо ҳаргиз проблемаҳои моддӣ набуда (бисьёр немисҳо нағз зиндагӣ мекунанд), балки проблемаҳои дорои характери маънавӣ, ахлоқӣ мебошанд. Зарур аст, ки баробарҳуқуқии немисҳои советӣ фақат дар сухан не, балки дар амал ҳам таъмин карда шавад, то ки ҳисси ифтихори миллӣ ва иззати нафси онҳо ҳалалдор нашавад ва мухторият барқарор гардад. Зимнан, ин ҳаргиз чунин маънӣ надорад, ки баъди барқарор шудани мухторият оилаи ман, масалан, Тоҷикистонро, ки дар амал Ватанамон мебошад, тарк мекунад. Барқароршавии мухторият ин дар асл пурра сафед кардани немисҳо ва имконияти таҷдиди миллати онҳо бидуни тарки Иттифоқи Советӣ мебошад.

*Аҳтам* АКБАРОВ

# ҒУРУР БА КАСЕ НАЗЕБАД

ДАР ЗАВОДИ арматураи ба номи Орҷоникидзеи Душанбе, ки ман директори он мебошам, намояндагони 33 миллат меҳнат мекунанд. Аз онҳо 26 фоизашонро тоҷикон, боқимондаашонро ӯзбекон, русҳо, тоторҳо, немисҳо, кореягиҳо ва дигарон ташкил медиҳанд. Ин фактҳоро оварда, аз рӯи меъёрҳои пештара қайд кардан мумкин буд, ки коллективи мо интернационалӣ мебошад. Аммо ҳоло, дар шароити навсозии ҳамаи ҷабҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ ва демократиконии онҳо, мо акнун, масалан ,назар ба чанд сол пеш тамоман дигар шудаем. Мо аз қолабҳои кӯҳна даст кашиданро меомӯзем, аз ҷумла, дар инкишофи муносибатҳои миллӣ дида тавонистани манзараи ҳақиқӣ ва пешомадҳоро меомӯзем ва мефаҳмем, ки мафҳумҳои «сермиллат» ва «интернационалӣ» айниятдор нестанд.

Оре, дар коллективи мо муҳити ҳамкорӣ муҳайё карда шудааст ва аз ин хусус чунин факт низ гувоҳӣ медиҳад, ки корхонаи то ба қарибиҳо ақибмонда ҳоло мураттаб кор карда, программаи истеҳсолиро бомуваффақият иҷро менамояд. Коллективҳои як қатор бригадаҳо сермаҳсул меҳнат мекунанд. Бешубҳа, ба ин ягонагии мақсадҳои коллективи сермиллат дар соҳаи асосии фаъолияти ҳаётии одамон— дар соҳаи истеҳсолот мусоидат менамояд. Мо, коммунистони корхона, вазифаи асосии худро аз он иборат медонем, ки коллективро баҳри иҷрои супоришҳои план сафарбар карда, шаклҳои нави хоҷагидориро ҷорӣ намоем, зеро бе иҷрои ин вазифаҳо пешрафти бозсозӣ имконнопазир аст. Аммо, агар аз соҳаи истеҳсолӣ дур шуда, муҳити идеявию маънавиро таҳлил кунем, пас бояд эътироф кард, ки маъмурият, ташкилотҳои партиявӣ, комсомолӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ барои пойдор намудани процессҳои интернационалӣ имкониятҳои коллективи сермиллати истеҳсолиро ҳанӯз пурра истифода намебаранд. Зимнан, вазъият на фақат дар корхонаи мо чунин аст. Ман ҳамчун аъзои комитети партиявии шаҳри Душанбе ва депутати Совети шаҳрӣ ба коллективҳои дигари меҳнатии пойтахт меравам, бо одамон мулоқот ва сӯҳбат мекунам. Мутаассифона, аксаран кори амалии тарбиявӣ ба гапфурӯшӣ табдил дода мешавад, кн, воқеан, Ленин ба ин қатъиян муқобил мебаромад. Муносибат ба кори тарбияи интернационалӣ бошад, расмиятпарастона аст. Дар бораи он, ки ташкилоти партиявӣ барои фароҳам овардани муҳити интернационалӣ, муқаррар кардани боварӣ ва дӯстии байни коркунони миллатҳои гуногун чӣ гуна чораҳо мебинад, дар маҷлиси партиявӣ аҳьёнаҳьён сухан ронда мешавад. Шояд сабаби ин дар он бошад, ки аз роҳбарони ҳамаи зинаҳо ва сарварони партиявӣ вақтҳои хеле зиёд фақат иҷрои планҳои истеҳсолиро талаб мекарданд ва ба кори онҳо аз рӯи ҳамин нишондиҳандаҳо баҳо медоданд, вале он чизеро, ки ҳоло мо «омили инсонӣ» меномем, ба эътибор намегирифтанд. Ҳоло ҳам мо аз рӯи одати пештара иҷрои вазифаҳои муҳими тарбияи интернационалиро мавқуф мегузорем. Аз ҷумла, комитети партиявии корхонаи мо баъди қарори КМ ПК Тоҷикистон ва Совети Вазирони республика дар бораи чораҳои такмил додани омӯзиш ва таълими забонҳои тоҷикӣ ва русӣ барои нав кардани воситаҳои агитацияи аёнӣ, ба забонҳои тоҷикӣ ва русӣ навиштани матни онҳо тадбирҳо андешид. Аз байн як сол гузашт, вале даъвату шиорҳо ва плакатҳо, инчу

нин ҳар гуна ахбору эълонҳо мисли пештара фақат ба забони русӣ навишта мешаванд. Ҳол он ки як қисми коргарони корхона аз қишлоқҳои ҳамсоя буда, забони русиро хуб намедонанд ва аз сабаби он, ки қарори хуби сари вақт қабулгардида иҷро намешавад, изҳори норозигӣ мекунанд, ки ин комилан асоснок аст. Агар комитети партиявӣ дар кори худ собитқадамӣ зоҳир намуда, ба вазифаҳои муҳими ҳаррӯзааш бештар диққат медод, ин норозигиро пешгирӣ кардан мумкин буд. Ба фикрам, ба комитетҳои партиявии республика лозим аст, ки диққати ташкилотҳои ибтидоии партиявиро қатъиян ба самтҳои муҳимтарини имрӯза нигаронда, ба ин ташкилотҳо ва пропагандистони онҳо барои мазмунан мушаххас гардондани кори тарбияи интернационалию ватандӯстии меҳнаткашон ёрии амалӣ расонанд. Зимнан, на фақат дар коллективҳои сермиллат, балки дар коллективҳои ҳайати миллиашон якхела низ корро ҳамин тавр ташкил кардан зарур аст, зеро ватандӯсти ҳақиқии советиро бе шуури инкишофёфтаи интернационалистӣ тасаввур кардан мумкин нест. Барои он ки одамон ба фаъоли партиявӣ, ба пропагандист бовар кунанд, бояд онҳо шахсони софдил ва холис бошанд ва диққатро на фақат ба комьёбиҳои соҳаи сиёсати миллӣ, ки онҳо, бешубҳа, бузурганд, балки ба зиддиятҳои воқей ва душвориҳои бо онҳо алоқаманди такомулоти ҷамъияти социалистӣ низ ҷалб намоянд.

Ҳамчун директори корхонаи калон (дар заводи мо бештар аз 2300 кас кор мекунад) бо масъулияти том гуфта метавонам, ки дар шароити демократия ва ошкорбаёнӣ имкониятҳои коллективи сермиллат барои пойдор гардондани процессҳои интернационалӣ хеле меафзоянд. Аз таҷрибаи худ мисол меорам. Аз рӯзҳои аввали директории худ (ин соли 1984 буд) ба чунин фактҳо дучор омадам: тоҷикон маро гунаҳгор мекарданд, ки ба вазифаҳои баланд фақат миллатҳои ғайритаҳҷоиро пешбарӣ мекунам, коркунони миллати рус ва миллатҳои дигар бошанд, мегуфтанд, ки ман тоҷиконро афзал мешуморам. Мо ҷанҷолро бо роҳи оддӣ яктараф кардем: ҳар гуна пешбарии кадрҳоро ба вазифаҳои роҳбарӣ, ҳамчунин мукофотонидан ва дигар тадбирҳои ҳавасмандгардониро дар шароити ошкорбаёнӣ ва коллегиалӣ ба амал мебаровардагӣ шудем. Дар натиҷа гуфтугузорҳои нохуш кам шуданд.

Аммо намехоҳам чунин ақидаи ғалат пайдо шавад, ки гӯё ҳамаи тамоюлҳои манфии соҳаи муносибатҳои миллӣ ҳамин тавр ба осонӣ бартараф мешуда бошанд. Тасодуфӣ нест, ки намояндагони насли калонсол даҳсолаҳои нахустини Ҳокимияти Советӣ ва ҳамон ҳиссиёти неки дӯстиеро, ки одамони аз дигар ноҳияҳои мамлакат барои ёрӣ ба республикаи ҷавон омадагӣ нисбат ба тоҷикон зоҳир мекарданд ва ҳурмату эҳтироми зиёдеро, ки аҳолии маҳаллӣ ба онҳо доштанд, бо ҳасрат ба хотир меоранд. Ҳамон вақт ҳам зуҳуроти миллатчигӣ ва шовинистӣ ҷой дошт, вале он аз тарафи умум маҳкум карда мешуд.

Мутаассифона, мо бо мурури замон дар пропагандаи идеяҳои дӯстӣ ва бародарии халқҳо бо маъракаҳои ҷашнҳо маҳдуд шуда, фаромӯш кардем, ки муносибатҳои байни миллату халқиятҳо на зуҳуроти якрангу тағйирнопазир, балки процесси зиндаест, ки зиддиятҳои худро дорад ва ҳоло натиҷаи чунин сиёсатро дида истодаем.

Коллективи цехи асбобсозии заводамонро мисол мегирем. Дар он чун ҳамин гуна цехҳои корхонаҳои дигар, коллективро асосан коргарони баландихтисос, устодони ҳақиқии кори худ ташкил медиҳанд. Пинҳон намедорам, маро чун директор ва тоҷик дар ин коллектив набудани коргарони миллати маҳаллӣ хеле ба ташвиш меорад. Ман борҳо ба асбобсозон муроҷиат намудам, ки ҷавонони тоҷикро гирифта таълим диҳанд, ихтисос омӯзонанд, вале ҳар дафъа таклифи ман ба муқобилати ниҳонӣ дучор омад. Қарори худсарона қабул кунем? Аммо магар он ягон нафъ мебахшад? Не, мо бояд на

бо роҳи маҷбурӣ (дар таърихи мо ин гуна воқеаҳо аллакай ҷой доштанд), балки бояд одамонро бо чораҳои ҳаррӯзаи таъсиррасони тарбиявӣ боварӣ кунонем, ки мутакаббирию мағрурӣ ба шаъни ягон миллат, ягон халқ намезебад. Вай ба русҳо, ҳам ба он тоҷиконе намезебад, ки вақтҳои охир ба намояндагони миллатҳои дигар зимни сарватҳои умумияти этникии худ нигариста, ба худтаърифкунӣ машғул мешаванд.

Ман оиди проблемае таваққуф мекунам, ки ҳоло боиси баҳсу мунозараи тезу тунде гардидааст. Ин масъалаи инкишоф ва амали забони тоҷикӣ мебошад. Рӯирост мегӯям: вақте ки масъалаи ба забони тоҷикӣ додани статуси давлатӣ ба муҳокима гузошта шуд, барои ман ин воқеаи ногаҳонӣ буд. Сабаби ин дар он аст, ки дар республика дар байни ҷамъиятшиносон, зиёиёни эҷодкор ва зиёиёни техникӣ ҷудой вуҷуд дорад. Қабули чунин қарори масъулиятнок, монанди ба забони тоҷикӣ додани статуси давлатӣ, муносибати бомулоҳиза ва дар байни ҳамаи табақаҳои аҳолӣ ва категорияҳои меҳнаткашон васеъ муҳокима кардани масъаларо тақозо менамояд. Бешубҳа, маҳдуд шудани доираи истифода ва вазифаҳои ҷамъиятии забони тоҷикӣ ташвишу изтироби ҳаққониро ба амал оварда, дидани чораҳои заруриро талаб мекунад. Ин чораҳо кадоманд? Ба фикрам, пеш аз ҳама сифати таълими забони тоҷикиро баланд бардошта, доираи вазифаи ҷамъиятии онро васеъ кардан зарур аст. Одами миллати маҳаллӣ дар ҳар идора бояд барои ба забони модариаш арзу мурочиат кардан, дар поликлиника, идораи манзил, почтаю телеграф ва ғайра ба ҳамин забон фикрашро баён намудан имконияти воқей дошта бошад. Дар вақтҳои наздиктарин дастуруламалу низомномаҳо, ҳуҷҷатҳои дигарро, ки васеъ истифода мешаванд, ба забони тоҷикӣ тарҷима кардан лозим аст. Аз тарафи дигар, дар ҳамаи корхонаҳо барои забони тоҷикиро омӯхтани шахсони миллати ғайритаҳҷой бояд курсҳо ташкил карда шаванд. Зимнан, дар заводи мо ҳамин гуна курсҳо амал мекунанд ва барои забони тоҷикиро омӯхтани хоҳишмандон шароит муҳайё карда шудааст. Дар айни замон мо набояд нисбат ба забони русӣ — забони муоширати байналмилалӣ беэътиноӣ намоем. Дар натиҷаҳои ниҳоии фаъолияти коллективи мо меҳнати садҳо коллективҳои истеҳсолии мамлакат таҷассум ёфтааст, зеро заводи арматураи ба номи Орҷоникидзеи Душанбе бо 800 корхона ҳамкорӣ дорад. Агар ин риштаи ҳамкорӣ канда шавад-чӣ? Бинобар ин комилан мантиқист, ки тамоми мукотибаро бо молфиристонҳо ва истеъмолгарон ба забони муоширати байналмилалӣ мебарем, ҳуҷҷатҳои техникиро ба ҳамин забон тартиб медиҳем ва минбаъд ҳам ҳамин тавр хоҳад буд. Дузабонӣ воқеияти айёми мост ва агар хоҳем, ки дар мавқеъҳои интернационалистӣ бошем, барои инкишофи минбаъдаи дузабонӣ — забонҳои миллию русӣ бояд шароит муҳайё кунем.

Ман ду фарзанд дорам, онҳо дар мактаби тоҷикӣ мехонанд, дар оила ба забони тоҷикӣ гап мезанем. Дар баробари ин ману ҳамсарам, ки ӯ муаллимаи забони русии мактаби тоҷикӣ мебошад, кӯшиш мекунем фарзандонамон забони русиро низ хуб омӯзанд. Боварӣ дорам, ки онҳо забони модариашонро хуб дониста забони русиро низ бомуваффақият аз худ мекунанд.

Боз дар бораи як чизи дигар. Мо оиди проблемаи ба забони тоҷикӣ додани статуси давлатӣ баҳс карда, бояд дар хусуси масъалаҳои дигари ҳалталаб низ бо овози баланд ва камоли масъулият сухан ронем.

Мо, тоҷикон, ки бо маданияти қадимаи худ ҳаққонӣ фахр дорем, бо он муросо мекунем, ҳоло модарон, ҳамсарон, хоҳарон, фарзандо-

ни мо дар саҳроҳои бо заҳри химиявӣ олудашудаи колхозу совхозҳо кор мекунанд. Мо, ки ба олам Синоро додаем, чи тавр шуд, ки дар республикаамон дараҷаи фавти кӯдакон аз ҳама баланд аст. Кучост он ифтихори миллии мо, ки қисми зиёди аҳолии деҳот қариб дар шароити асримиёнагӣ зиндагӣ мекунад ва водопровод, канализация, манзили обод, марказҳои маданӣ надорад. Мо ба наслҳои ояндаи худ чӣ мерос мегузорем, модоме ки аз худи ҳозир ифлосии муҳити зисти мо аз меъёр хеле зиёд аст. Гунаҳгорони ин ва дигар бадбахтиҳоро ҳанӯз ҳам аксаран дар берун меҷӯянд. Ман чунин мешуморам, ки душмани умумии мо ин ошнопарастию дастгирии «интернационалӣ»-и бюрократҳо мебошад. Агар мо ба ин хотима диҳем, корро то охир расонда тавонем, бозсозие, ки Пленуми априлии (с. 1985) КМ КПСС оғоз кардааст, ғалаба мекунад.

---

*Диловар* МУСТАФОЕВ

# БА ПИРӮЗИИ АДОЛАТ ЭЪТИМОД ДОРЕМ

То БА ҚАРИБИҲО фоҷиаи халқи тотори Қримро воситаҳои ахбороти оммавӣ инъикос намекарданд. Материалҳои сершуморе, ки дар солҳои карахтӣ дар бораи интернационализм, дӯстӣ ва бародарии халқҳои СССР, тантанаи сиёсати миллии ленинӣ чоп мешуданд, ба проблемаҳои халқи тотори Қрим дахл намекарданд ва, аз ин рӯ, қисми зиёди аҳолии мамлакат дар бораи тоторҳои Қрим ва қисмати онҳо чизе намедонист.

Ҳоло дар Тоҷикистон бештар аз 20 ҳазор нафар тоторҳои Қрим зиндагӣ мекунанд. Онҳо асосан аз Ӯзбекистон омадаанд, ки ба он ҷо баҳори соли 1944 кӯчонда шуда буданд. Онҳо аз ҳамон рӯзҳои душвор то имрӯз аз сокинони маҳаллӣ — тоҷикон хеле миннатдоранд. Ҳамдардӣ ва эҳсосоти самимонаи тоҷикон ёрӣ расонд, ки муҳоҷирон ба душвориҳо тоб оваранд. Сокинони маҳаллӣ ба онҳо манзил доданд, нону намакашонро бо хам диданд. Ва ин ҳама қатъӣ назар аз мамониати амалдорони режими сталинӣ. Халқи меҳнатдӯсти тоҷик ба пропагандаи оиди «халқи хоин» нигоҳ накарда, фаҳмид, ки тоторҳои Қрим ҳам меҳнат, шараф, номи некро аз ҳама бештар қадр мекунанд.

Аз ман ва на фақат аз ман аксар вақт мепурсанд: «Ба шумо чӣ намерасад? Ҳоло аз дигарон бадтар зиндагӣ намекунед-ку». Ба ин гуна одамон чи сон фаҳмондан мумкин, ки инсон на танҳо бо нон зиндааст. Дарди дили хар тотори Қрим аз сабаби ноодилона айбдор шуданаш ба ҷиноятҳои мудҳиштарин, аз сабаби канда шудани алоқа бо сарзамини азизаш, аз сабаби он ки халқ хусусиятҳои хос, маҳорати анъанавии хоҷагӣ, маданият ва забонашро гум мекунад, асло паст намешавад.

Халқи тотори Қрим дар давоми тамоми ин солҳо барои барқарор шудани адолати поймолшуда мекӯшид. Хусусан бинобар он ки давлатдории миллии як қатор халқҳое, ки дар давраи шахспарастӣ ҷабр дида, аз сарзаминашон ронда шуда буданд, барқарор гардид. Аммо танҳо тафаккури нави сиёсӣ, ки дар мамлакат ташаккул ёфт, ҳукумат ва аҳли ҷамъиятро водор намуд, ки ба орзую умеди тоторҳои Қрим диққат диҳанд. Мо хабари ТАСС-ро аз 25 июли соли 1987 бо умеди калон пазируфтем. Дар он дар бораи ташкил кардани Комиссияи дав-

латӣ барои муҳокимаи маҷмӯи проблемаҳое, ки дар аризаи гражданинҳои тотори Қрим ба миён гузошта шудаанд, хабар дода мешуд. Оре, мо бо орзую умед қабул кардем, ҳарчанд ки худи хабар нисбатан хайрнохоҳона ва носаҳеҳ буд ва ин боиси хусумат нисбати тоторҳои Қрим гардид. Агарчи дар хабари ТАСС эътироф шудааст, ки саросар кӯчонд ни аҳолии тоторҳои Қрим амалиёти ноодилона буд, мисли пештара т вaҷҷӯҳ ба лаҳзаҳои манфии таърихи халқи тотори Қрим ҷалб карда мешуд. Баъди он ки на як насли фарзандону набераҳои мо ба воя расиданд, баъди он ки фактҳои бадкирдорӣ, худсарӣ, ҷазодиҳии дастаи сталинӣ ошкоро баён гардиданд, дар бораи хиёнати тоторҳои Қрим нисбат ба қувваҳои беҳтарину солими халқи советӣ бо овози баланд изҳор карда шуд.

Ба хабари ТАСС бармегардем. Дар он, аз ҷумла, зикр шуда буд, ки мувофиқи маълумотҳои мавҷуда дар территорияи Қрим 10 батальони ихтиёрии ҳар кадом 200—300 нафараи тоторҳои Қрим ва 14 ҳамин гуна рота амал мекард. Ҳол он ки агар ба ҳуҷҷатҳои дар китоби муаррихи ҳарбӣ А. В. Басов «Қрим дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ» овардашуда истинод кунем, фашистон аз ташкили соединенияҳое, ки дар онҳо аксарият тоторҳои Қрим бошанд, метарсиданд. Ҳатто агар фактҳои дар хабари ТАСС овардашударо ҳаққонӣ ҳисобем ҳам, ҳисоби оддии арифметикӣ нишон медиҳад, ки 10 батальон ва 14 рота 4,5 ҳазор нафарро ташкил медиҳад. Аммо дар фронтҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ ҳамон вақт қариб 60 ҳазор нафар тоторҳои Қрим (маълумотҳои расмианд) меҷангиданд, ки ҳар дуюмини онҳо диловарона ҳалок шудааст.

Дере нагузашта баъди хабари ТАСС дар матбуоти марказӣ мақолаҳое чоп шуданд, ки дар онҳо халқи тотори Қрим на мувофиқи ақидаи пештара ва яктарафа, балки холисонаю ҳаматарафа тавсиф карда мешуд. Аз яке аз онҳо иқтибос меорам: «Мамлакат ҳамаро медонад ва дар хотир дорад. Вай ду карат Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ Султон-Аметхон, қаҳрамонон Абраим Рашидов, Тайфук Абдул, Саиднабӣ Сеитвалиев, Узеир Абдураҳмоновро поси хотир дорад ва эҳтиром мекунад. Вай дорандагони ҳамаи орденҳои Шараф Сеитнабӣ Абдураҳмонов, Леонид Велиляев, генералҳо Абляким Ғаффоров ва Исмоил Булатовро дар хотир дорад. Халқ разведкачии диловари советӣ, ташкилотчӣ ва роҳбари гурӯҳи пинҳонкори зиддифашистии Қрим Алима Абденкановаро, ки дар маҳбаси гестапо ҷон нисор карда, баъди маргаш бо ордени ҷангӣ мукофотонида шудааст, ҳаргиз фаромӯш намекунад. Номҳои ҳазорҳо нафар дигар тоторҳои Қримро, ки дар сафи умумӣ Ватани социалистии худро муҳофизат кардаанд, низ фаромӯш намесозад». Дар ҳамин давра нависандагон С. А. Баруздин, Е. А. Евтушенко, А. И. Приставкин, Б. Ш. Окуҷава, гурӯҳи адибони ӯзбек, дигар намояндагони аҳли ҷамъият баромад карда, тоторҳои Қримро ҳимоя намуданд.

Барои расондани ёрӣ ба Комиссияи давлатӣ дар республикаҳо ва кишварҳое, ки тоторҳои Қрим зиндагӣ мекарданд, гурӯҳҳои корӣ ташкил карда шуданд. Ман ба гурӯҳи кории оиди дида баромадани аризаю мурочиатҳои гражданинҳои миллати тотори Қрим, ки дар Тоҷикистон зиндагӣ мекунанд, роҳбар шудам. Гурӯҳи кории мо ҳамаи аризаҳои омадаро омӯхта, ҷамъбаст намуд ва ба унвони Комиссияи давлатӣ фиристод. Талаби гражданинҳои миллати тотори Қрим, ки дар территорияи республика зиндагӣ мекунанд, аз инҳо иборат буд: бо ҷидду ҷаҳди давлат муташаккилона ба Қрим баргардондани ин халқ ва дар маҳалҳое, ки таърихан зиндагӣ мекард, ҷой гирондани он; додани товони зарари моддие, ки ҳангоми кӯчондани он расонда шудааст; бекор кардани Указн Президиуми Совети Олии СССР аз 30 июни соли 1945 «Дар бораи ба вилояти Қрим дар ҳайати РСФСР табдил додани РАСС Қрим» ҳамчун укази ғайриқонунӣ ва мухолифи

Конституцияи СССР; мувофиқи қарори КИМ ва СКХ аз 18 октябри соли 1921 аз нав барқарор кардани РАСС Крим дар ҳайати РСФСР. Дар айни ҳол риоян интизом ва муташаккилии олӣ ҳангоми ба ҳаёт татбиқ намудани маҷмӯи тадбирҳои марбут бо ҳалли ин масъалаҳо изҳор шуда буд.

Аҳли ҷамъияти тоторҳои Қрим натиҷаҳои кори Комиссияи давлатиро бесаброна интизор буд. Аммо рафти минбаъдаи воқеаҳо онҳоро ноумед гардонд. Дар хабарҳои Комиссияи давлатӣ дар маҳалҳои зич ҷойгиршавии тоторҳои Қрим танҳо даъватҳо барои муайян ва иҷро кардани тадбирҳое, ки барои пурратар қонеъ гардондани талаботи иҷтимоию маишӣ ва маданиии аҳолии тотори Қрим, минбаъд пурзӯр намудани тарбияи интернационалӣ ва ватандӯстӣ, баланд бардоштани маданияти муносибатҳои байналмиллӣ нигаронда шудаанд, ҷой доштанду халос. Дар хабари охирини Комиссияи давлатӣ, ки дар матбуот 9 июни соли 1988 чоп шуда буд, гуфта мешуд, ки комиссия тағйиротҳои дар давраи баъди ҷанг дар Қрим баамаломадаи демографию иҷтимоиро ба назар гирифта, ба хулоса омад, ки барои ташкил кардани автономияи Қрим асосе вуҷуд надорад.

Ҳамин тариқ, комиссия корашро аз чизе сар карда бошад, баъди як сол бо он анҷом дод. Акнун, бо гузашти айём, маълум мешавад, ки Комиссияи давлатӣ қарори дигар қабул карда ҳам наметавонист. Ба он, бешубҳа, бори гарони афкори умум, ки солҳои сол ташаккул ёфта буд, фишор овард.

Аз афташ, кори оиди барқарор намудани ҳуқуқҳои поймолшудаи тоторҳои Қримро аз таъмини идеологии баргаштани халқ ба ватанаш, фароҳам овардани рӯҳияи мусоиди психологӣ ҳам дар Қрим, ҳам дар дигар ноҳияҳои мамлакат сар кардан лозим буд. Барои ин мебоист инъикоси объективонаи масъалаи тоторҳои Қрим бо воситаҳои ахбори оммавӣ таъмин карда мешуд. Аз ронда шудани занону фарзандони онҳое, ки аз рӯзҳои аввали ҷанг ба фронт рафтаанд ва онҳое, ки ба даст яроқ гирифта, дар сафҳои партизанҳо ва пинҳонкорон дар территорияи забтшудаи Қрим бо истилогарони фашистӣ мубориза мебурданд, аз хусуси бинобар шароити ғайриинсонӣ ва маҳрумиятҳои маънавӣ ҳалок гардидани бештар аз сеяки муҳоҷирон нақл кардан лозим буд. Барои муайян намудани тақдири солдатҳо, сержантҳо ва офицерони аз байни тоторҳои Қрим баромада, ки баъди ғалаба бар Германияи фашистӣ аз сафҳои Армияи Советӣ ҷавоб шуда омаданд, мебоист ёрӣ расонда мешуд.

Хурсандибахш аст, ки ба районҳои даштии Қрим аллакай 40 ҳазор нафар ҳамватанони ман баргаштанд. Дар баробари ин хабари Комиссияи давлатӣ дар бораи аз 780 ҳазор то 2,5 миллион нафар, яъне тақрибан се баробар афзудани шумораи аҳолии Қрим дар давраи баъди ҷанг, ба ақидаи ман, барои барнагаштани тоторҳои Қрим ба сарзаминашон асоси эътимоднок шуда наметавонад. Территорияи Қрим 27 ҳазор километри мураббаъро ташкил дода, ба ҳар километри мураббаъ 92 нафар сокинон рост меоянд. Дар Тоҷикистон 5 миллион кас зиндагӣ мекунад, территорияи он 143,1 ҳазор километри мураббаъро ташкил менамояд. Аз ин территория камтар аз 10 фоизаш, яъне 14,3 ҳазор километри мураббаъ истифода мешавад. Яъне, зичии аҳолӣ дар территорияи истифодашаванда ба як километри мураббаъ 349 нафарро ташкил медиҳад, ки ин назар ба Қрим 3,5 баробар зиёд аст. Агар ҳозир ба Қрим боз ҳамон қадар одамонеро, ки дар он ҷо зиндагӣ мекунанд, яъне 2,5 миллион нафар кӯчонда шаванд, дар он сурат ҳам зичии аҳолӣ назар ба Тоҷикистон хеле кам мешавад. Бинобар ин, ба назари мо, ба сарзамини худ баргаштани тоторҳои Қрим, ки шумораи онҳо на зиёда аз як миллион аст, боиси зичии барзиёди аҳолӣ ва бад шудани вазъияти соҳаҳои иҷтимоӣ, демографӣ ва дигар соҳаҳои ҳаёти аҳолии Қрим нахоҳад гардид.

Конференцияи XIX умумииттифокии КПСС дар бораи сохтмони давлати ҳуқуқии социалистӣ қарор қабул намуд. Ба фикрам, ҳар як одам, сарфи назар аз мансубияташ ба ин ё он миллату халқият, мефаҳмад: то даме, ки дар территорияи давлат ақаллан як халқи таъқибшуда зиндагӣ кунад ва он ҳарчанд халқи хурд бошад ҳам, онро давлати ҳуқуқӣ номидан мумкин нест. Солиёни зиёд халқи тотори Қрим ба тантанаи адолат умед мебаст. Вай бовар дошт: рӯзе мерасад, ки номи некаш ва ҳамаи он чизе, ки бо номи некаш рабуда шуда буд, ба вай баргардонда хоҳад шуд. Инак он айём фаро мерасад.

Тоторҳои Қрим интизори Пленуми дар пешистодаи КМ КПСС мебошанд, ки он масъалаи такомули муносибатҳои байналмиллиро дар СССР муҳокима хоҳад кард. Мо бовар дорем: дар замони бозсозӣ, ки айёми ба сарбурдаи мамлакат аз нав дарку мулоҳиза карда мешавад, масъалаи мо одилона ҳал хоҳад шуд. Мо ташкил намудани РАСС Қримро талаб надорем. Мо хоҳиш мекунем, ки он мувофиқи декрети имзонамудаи В. И. Ленин дар бораи таъсис додани РАСС Қрим аз нав барқарор карда шавад.

---

*Раҳим* ДОДИХУДОЕВ

# ТАВҚИ МАНҚУРТӢ ТО КАЙ?

---

ВАҚТҲОИ охир доираи васеи масъалаҳои марбут ба халқияту забонҳои помирӣ мавриди баҳсу муҳокима қарор гирифтааст. Аз як тараф, хуб аст, ки фактҳоеро ошкоро мегуфтагӣ шудаанд, ки пеш ҳатто ба забон ҳам намегирифтанд. Вале, аз тарафи дигар, на ҳамеша ва на ҳама ахбороти чопшаванда, махсусан дар матбуоти республика, манзараи ҳақиқиро объективона инъикос менамояд. Азбаски ман худ шуғнонӣ буда, кайҳо боз бо омӯзиши таърих, маданияти кишварам, аз ҷумла бо омӯхтани забон низ машғулам (Р. Х. Додихудоев — профессор, доктори илми филология. **Эзоҳи ред.**), нуқтаи назари худро баён мекунам.

Помир чист? Ин пеш аз ҳама истилоҳи аз қадимулайём маълуми ҷуғрофиест, ки маънояш баландкӯҳ буда, як қисми ҳудуди се давлат— СССР, Афғонистон, РХХ-ро дар бар мегирад. Гурӯҳи забонҳои шарқии эронӣ маҳз дар ҳудуди Помир паҳн гардидааст, аз ҳамин ҷост, ки онҳо забонҳои помирӣ номида мешаванд. Вале ин забонҳо чандон аз ҷиҳати аломати ҷуғрофӣ не, балки аз ҷиҳати аслан хеш буданашон бо ҳам муттаҳид мегарданд, ин бошад, чунин маъно дорад, ки дар замонҳои қадим онҳо сарчашмаи умумӣ доштанд.

Агар ба таърифи илмии қабила, халқият ва миллат риоя карда шавад, пас гурӯҳҳои гуногуни аҳолии қисми советии Помир, ё худ Помири Советиро, халқиятҳои муайяне ташкил медиҳанд, ки дорои забони худ, хислатҳои рӯҳӣ, фольклор, урфу одат ва ҳудуди ҷойгиршавии аниқ мебошанд. Маҳз ҳамин ҳолат соли 1925 имкон ва асос дод, ки вилояти мухтори кӯҳистони Бадахшон ташкил дода шавад. Чунин даъво кардани баъзе муаррихон, ки ВАБК аз сабаби қафомондагии иқтисодӣ ва дар ин сарзамин маскун будани 5—6 ҳазор нафар қирғизҳо ташкил ёфта бошад, аз рӯи инсоф нест. Маълум аст, ки баъди ғалабаи Октябрь дар мамлакати мо бисёр музофотҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ қафомонда буданд, вале танҳо 8 вилояти мухтор ташкил дода

шуд, чунки асоси мухториятро зич ҷойгиршавии адыгейҳо, осетинҳо, халқҳои кӯҳистони Олтой ва дигар халқиятҳо ташкил доданд, ки шумораашон имкон намедод ба воҳидҳои калонтари территорияви ҷудо карда шаванд.

Бо статуси халқиятҳои Помир ва вилояти мухтор чӣ ҳодиса рӯх дод? Охири солҳои 20-ум ва аввали солҳои 30-юм на фақат Сталин, балки бисьёр роҳбарони мамлакат ва республикаҳои иттифоқӣ хостанд ташкили «миллатҳои ягонаи муттафиқ»-ро ҳар чи зудтар ба анҷом расонда, ба ҳолати нимэтникии мамлакат якбора хотима диҳанд. Ассимиляцияи расмии халқиятҳои Помир ва яғнобиён аз рӯйхатгирии соли 1926 оғоз ёфт. Ин процесс дар рафти паспортдиҳӣ ва рӯйхатгирии соли 1939 мустаҳкам гардонда шуд. Ибтидои солҳои 30-юм бо қарори Бюрои Осиёимиёнагии КМ ВКП(б) барои забони шуғнонӣ, ки дар байни ҳамаи забонҳои помирӣ мақоми муҳим дошт (ҳоло ҳам дорад), алифбо тартиб дода ва ба ин забон таълим ҷорӣ карда шуд, зеро шумораи мардуми бо ин лисон ҳарфзананда басо зиёд буд. Далелаш ҳамин аст, ки дар маркази маъмурии вилоят — Хоруғ ва атрофи он ҳоло ҳам ба ҳамин забон гап мезананд. Аммо соли 1937 оммаи асосии зиёиёни ҷавони ба проблемаҳои маориф сарукордошта рӯҳан ва ҷисман маҳв сохта, таълим ба забони шуғнонӣ манъ ва барои тамоми аҳолии маҳаллии республика ва вилояти мухтор забони ягона ҷорӣ карда шуд. Мувофиқи шаҳодати ҳолдонон, яке аз олимони ба революция содиқ — Шириншо Шотемур шабе ба ҳабс гирифта шуд, ки матни Конституцияи СССР-ро ба забони шуғнонӣ тарҷума мекард. Тадриҷан китобҳои дарсӣ ва китобу рисолаҳои ба забонҳои халқиятҳои Помир нашргардида несту нобуд карда шуданд. Зимнан нусхаҳои охиринашон (15—20 номгӯй) соли 1972 дар китобхонаи давлатии оммавии ба номи Фирдавсӣ сӯзонда шуданд, ҳарчанд, ки чунин асарҳо дар фондҳои китобхонаҳои Москва, Ленинград ва як қатор марказҳои мадании Европа бо камоли эҳтиёт ва дилсӯзӣ маҳфуз дошта мешаванд.

Бар хилофи мантиқ, забони тоҷикӣ барои халқиятҳои Помир забони модарӣ шуморида мешавад ва фикри ғалат ба андозае чуқур реша давондааст, ки, чунон ки ба ман маълум аст, ҳатто рӯйхатгирии соли 1989 низ вазъиятро тағьир дода натавонист. Ҳукуматдорон, махсусан ҳукуматдорони вилоят «барои низом» дар Помир ва бисьёр районҳои дигари республика «тоҷикони паспортӣ»-ро нигоҳ дошта тавонистанд.

Бо дарду ҳасрат гуфтаниам, ки дар тӯли даҳсолаҳо зӯр зада аз помириён манқуртҳоеро тарбия карданӣ шуданд, ки на авлодашон ва на таърихашонро дар хотир надоранд. Ҷиҳатҳои мухталифи бо тоҷикон омехта намудани халқиятҳои Помир амсоли бисьёр дигар масъалаҳои байни миллатҳо барои мубоҳиса мавзӯи пӯшида ва мамнӯъ буданд. Чунон ки дар Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ қайд шуд, ҳамаи ин боиси он гардид, ки динамизми хоси марҳалаи ибтидоии ташаккули Давлати сермиллати Советӣ куллан барбод рафт.

Тафаккури нави сиёсӣ моро ба принципҳои ленинии сиёсати миллӣ бармегардонад. Мо бо тамоми овоз аз хусуси зуҳуроти манфие сухан меронем, ки ба он солиёни зиёде эътибору баҳои даркорӣ намедоданд ва пинҳон медоштанд. Мо ҳама ба чунин савол ҷавоб меҷӯем: аз 196 воҳиди этникии соли 1925 дар СССР чӣ сон 101 воҳиди этникӣ боқӣ мондааст, оё ин воҳидҳои этникӣ пурра омехта шудаанд ё худ онҳо фақат барои амалдорони сиёсатмадор бархам хӯрданд? Ба фикрам, ҳозир, ки партия роҳи пурра сафед кардани ашхоси бегуноҳ таъқибшударо пеш гирифтааст, бояд бо камоли принципнокӣ дар бораи сафед кардани халқиятҳои дар даврам шахспарастӣ ва карахтию бозмондагӣ ҷабрдида низ масъала гузоштан даркор аст. Аз ҷиҳати иктисоди, иҷтимоӣ, маданӣ баҳамназдикшавии халқиятҳои Помир ва мил-

лати социалистии тоҷик, албатта, аён аст. Вале ин ба ҳеҷ ваҷҳ набояд боиси таҷаннуси этникию забон гардад. Мухторияти Помири Советиро на фақат эътироф (агар дар он ҷо танҳо тоҷикон зиндагӣ мекарда бошанд, пас барои чӣ вилояти мухтор боқӣ мемонад?), балки дар амал татбиқ бояд кард.

*Вера ЗАПРЯГАЕВА*

# МОРО ВАТАН ЯКТОСТ

Ман роҳи тӯлонии ҳаётро тай кардаам. Гуфта наметавонам, ки вай осон буд, чунон ки ҳаёти насле, ки ман ба он мансуб ҳастам, осон набуд. Вале ман ҳамчун аъзои партия, ки стажи бештар аз чилсола дорам, ҳамеша муттакое доштам: он ба идеалҳои революциямон, ба дарки ҳамон чиз умед ва боварӣ мебахшид, ки кори ба ҷо меовардагиам ба республика, ба халқи он даркор аст. Ман самараҳои тадқиқоти бурдборона ва экспедицияҳои сершумормро дар китобҳое таҷассум намудам, ки ба итминонам онҳо дар оянда низ аҳамияти амалӣ хоҳанд дошт (В. И. Запрягаева — набототшиноси номии советӣ, профессор, доктори илми биология, аъзо-корреспонденти АИ РСС Тоҷикистон. **Эзоҳи ред.**). Духтарам, ки низ олими набототшинос мебошад, даҳҷилдаи «Набототи РСС Тоҷикистон»-ро ба чоп омода мекунад, ки ин корро ба ӯ шавҳарам—падари ӯ Павел Николаевич Овчинников — Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ, асосгузор ва то охирин рӯзҳои умри худ директори институти ботаникаи АИ республика васият карда буд.

Аз ин хусус на аз баҳри таъриф нақл мекунам, балки меҳоҳам аён нишон диҳам, ки оилаи мо бо Тоҷикистон то чӣ андоза иртиботи қавӣ дошта, ману шавҳарам ҳаёти худро пурра ба хизмати илми он ва тарбияи кадрҳои миллии илмӣ бахшидаем.

Вақте кас аз даҳони баъзе олимон гоҳ ошкоро ва гоҳе дар шакли басо пардапӯш мешунавад, ки «русҳо анъанаҳои асринаи моро вайрон карданд, ба ҳамаи бадбахтиҳо онҳо гунаҳгоранд», дилаш аз ғояти дард реш-реш мешавад. Ҳаминаш низ аламовар аст, ки баъзе касон дар Россия манбаи бадбахтии худро дар «мардуми ғайр» мебинанд. Маслакгумкардагони «Память» бошанд, чунин мешуморанд, ки яҳудиён ёдгориҳои муқаддаси русро несту нобуд сохтаанд. Тезу тунд шудани муносибатҳои арманиҳову озариҳо дар атрофи проблемаи Кӯҳистони Қаробоғ ба чӣ гуна оқибатҳои фоҷианок оварда расонд! Ин тухми нобоварии ҳамдигариро кӣ ва кай кошта буд? Охир ҳамаамон гунаҳгорем, ки мавқеи интернационалистии қалбакиро ишғол намуда, дар ғафлат мондем ва аз хусуси проблемаҳою зиддиятҳои воқеияти ҳозира ҳарф назадем.

Дар айни замон, республикаи мо дар ҷавониаш чӣ сон рӯҳан зебо ва ахлоқан пок ва он ба ҷавонии мо мувофиқ буд. Соли 1931 ман, ки духтари нуздаҳсола будам, ҳамроҳи Ф. М. Запрягаев (шавҳари аввалаам, ки соли 1942 дар фронт ҳалок гардид) ва се ҷӯраи ӯ ба Тоҷикистон омадем. Ин кишварро мо ҳанӯз ҳангоми дар Ленинград зистанамон дӯст дошта будем. Профессори университети Ленинград В. Л. Комаров (баъдтар президенти АИ СССР), ки охирҳои асри гузашта ба сарзамини тоҷикон омада, тамоми умр онро самимона дӯст дошта

буд, диққати шогирдонашро ба омӯзиши сарватҳои табиии Тоҷикистон ҷалб намуда, дар ин кори хайр ба онҳо авҷу барор ва комьёбиҳо орзу намуд.

Инак, мо ба Душанбе омадем. Ҳангоми мулоқот ба мо ҳамчун ба академикҳо эҳтирому пазирой намуданд, вале ҷои зист набуд. Аз беморхонаи ҳорра ҷой доданд. Рӯзона беморони гирифтори вараҷаро қабул мекарданду шабона мо он ҷо мехобидем. Бояд гуфт, ки он вақтҳо касе аз душвориҳои зиндагӣ наметарсид. Мо дар Душанбе муддати зиёд наменстодем, ба экспедицияҳои сершумор мерафтем. Ана ҳамон вақт боварӣ ҳосил кардем, ки то чи андоза тоҷикон самимӣ, меҳмоннавоз ва ботинан бомаърифатанд. Мо забони тоҷикиро намедонистему онҳо забони русиро, вале робитаи комили маънавӣ доштем. Хато намекунам, агар бигӯям, ки асоси онро эҳтироми самимонаи ҳамдигарӣ ташкил медод.

Баъдтар, вақте ки ман дар станцияҳои кӯҳии ботаникии Варзоб кор мекардам, аҳолии маҳаллӣ ҳар хоҳиши маро барои кӯмак расондан бо дилу ҷон ба ҷо меовард. Охир замони басо душвор буд, ҷанг мерафт, ташвишу тараддуди мардум бе ин ҳам хеле зиёд буд. Он вақт ман дар назди худ мақсад гузоштам исбот намоям, ки дар замини лалмӣ бидуни обьёрӣ ҳам боғу токзори сермева сабзондан мумкин аст. Ва ҳаминаш характернок аст, ки баъзе шахсони вазифадор ба ин шак оваранд ҳам, вале одамони оддӣ, ки дар станция бо онҳо, метавон гуфт, дар як оила зиндагӣ доштем, ба гуфтаҳоям бечунучаро бовар карданд (воқеан, акнун 26 совхози республика заминҳои лалмиро истифода бурда, аз онҳо ҳосили хуби мева, ангур, зироатҳои полизӣ мегиранд).

Ҳозир, ҳангоми таҷдиди назар кардани айёми гузашта, асосан ба дарки процессу зуҳуроти манфӣ диққат дода мешавад. Ба фикрам, ин нодуруст аст. Халқи тоҷик таҷрибаи бойтарини мусбат дорад, танҳо мо на ҳамеша онро меомӯзем. Мулоқотҳоямро бо Бобоҷон Ғафурович Ғафуров нағз дар ёд дорам, ки ӯ, чунон ки маълум аст, аз соли 1946 то соли 1956 котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон буд. Дар бораи яке аз чунин мулоқотҳо нақл мекунам.

Дар доманаи кӯҳе, ки дар он станцияи ботаникии мо воқеъ гардида буд, геологҳо қадом ҷинси маъдани нодире дарьёфт намуданд. Дере нагузашта дар ташкилотҳои дахлдори болой қарор қабул карданд, ки станция ё барҳам дода ва ё ба ҷои дигар кӯчонда шавад. Ҳар қадар исбот карданӣ шудам, ки ин кор барои илм ва дар ниҳояти кор барои хоҷагии қишлоқ зарари калон меоварад, фоидаситонии яклаҳзагӣ боло гирифт. Ва фақат дахолати Бобоҷон Ғафурович кӯмак расонд, ки масъала ба нафъи мо ҳал гардад. Зимнан, ӯ дар бораи эҳтиёт кардани набототу олами ҳайвонот ғамхорӣ карда, муваффақ шуд, ки истеҳсоли маъдан на бо усули рӯизаминӣ, балки бо усули зеризаминӣ ташкил карда шавад. Вақте ки сухан аз хусуси ҳифзи муҳити зист меравад, хуб мешуд, ки баъзе роҳбарони ҳозираи мо чунин принципнокӣ зоҳир мекарданд. Онгоҳ, шояд дар республика ва пойтахти он чунин вазъияти хатарноки экологӣ ба вуҷуд намеомад. Худи Бобоҷон Ғафурович нисбат ба илм эҳтироми бузург дошт, шахсан худаш ҷавонони болаёқатро ҷустуҷӯ ва дарьёфт намуда, аз мо хоҳиш мекард, ки онҳоро таҳти васоят гирифта, тарбия намоем ва ба онҳо кӯмак расонем.

Насли калонсол шояд манзараи ҳузнангези таъқиботу бӯҳтони нисбати генетикҳоро дар хотир дошта бошад. Охири солҳои 40-ум равияи соҳаи илми биологияро, ки ба он олими бардурӯғ Лысенко сарварӣ мекард, ҳамчун равияи ватандӯстона ва халқӣ эътироф намуда, олимони генетикро бо назарияи ирсияташон чун «боқимондаҳои зиёиёни буржуазӣ» бадном карданд. Мавҷи пуравҷи фошсозиҳо то ба Тоҷикистон ҳам омада расид. Дар ин ҷо низ, чун дар тамоми мамлакат,

шуру маҷал авҷ гирифта, маҷлисҳои олимон ва аҳли ҷамоат гузаронда мешуданд. Вале як ҳодиса барои ман то имрӯз муаммо шуда монд. Ба роҳбарони республика чи сон муяссар гардид ин маъракаро ба чунин маҷрое равона созанд, ки ягон биолог на танҳо зарар надид, балки дар ҷои пештарааш кор кард. Ҳар чи ҳам бошад, он вақтҳо дар республика илмро эҳтиёт ва қадр намуда, ростро аз дурӯғ фарқ карда метавонистаанд, ҳарчанд дар он айём барои ин кор аз билети партиявӣ ва вазифа маҳрум шудан мумкин буд. Ҳозир бошад, ҳамин ки қофия танг омад, ба «боло» ҳавола мекунем — гӯё барои ҳамааш «марказ» гунаҳгор аст.

...Онҳое, ки дар саргаҳи таъсиси Филиали тоҷикистонии АИ СССР меистоданд (соли 1951 филиал ба Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон табдил дода шуд), торафт кам шуда истодаанд. Дарки ин таассуфовар аст, зеро ба назари ман, баробари олимони насли кӯҳансол аз академия рӯҳи хизмати беғаразона ба илм ва хизмати холисона ба халқ (ба халқ, на барои унвону мартаба) низ меравад. Охир маҳз зиёиён дар тамоми давру замонҳо ҳастиву виҷдони миллат буданд. Оё ин рӯҳ таҷдид меёбад? Айёми навсозии революционии ҷамъият гувоҳӣ медиҳад, ки олимони республика ба ин процесси ба амаловардаи ҳаёт торафт фаъолонатар ҳамроҳ мешаванд.

Дар хотима дар асоси таҷрибаи ҳаёти шахсиам мехостам ба ҳамаи онҳое, ки номи одами советӣ барояшон азиз аст, муроҷиат намоям: ба ҳифзи бозсозӣ, ба ҳифзи сарвати бебаҳои умумиамон — дӯстиву ҳамкории халқҳои советӣ, дӯстие, ки ҳамроҳи комьёбиву талафот пайдо кардаем, овози худро баланд намоед. Ватани мо яктост. Вай тавоно бошад, ҳамаи мо низ муқтадир хоҳем буд.

*Ӯлмас ҶАМОЛ*

# ДАСТОВАРДҲОРО ИНКОР НАБОЯД КАРД

ҲАР ГОҲ ки сухан аз хусуси тоҷикону ӯзбекон равад, беихтиёр номҳои шоирони бузурги Шарқ — Абдураҳмони Ҷомӣ ва Алишер Навоиро ба ёд меорем. Бисьёр вақт даъво мекунанд, ки маҳз онҳо дар саргаҳи дӯстиву бародарии ду халқи маданият ва урфу одатҳояшон қарин меистоданд. Дар асл ин дӯстӣ идома ва авҷи аълои қаробати ҳазорсолаи тоҷикону ӯзбекон гардид, ки онҳо, ба ибораи Садриддин Айнӣ, як халқи бо ду забон ҳарфзанандаанд.

Пӯшида нест, ки ҳозир дар соҳаи муносибатҳои миллӣ бештар ба зуҳуроти манфӣ ва таҳрифот диққат медиҳанд. Ва ин бесабаб нест. Мо муддатҳои мадид хомӯш будем, ба масъалаҳои ҷиддӣ диққат намедодем, пробелмаҳои бамиёномадаро рӯи об набаровардем. Вале, чунон ки дар урфият мегӯянд, офтобро бо доман пӯшонда намешавад. Гузаштаро дарку мулоҳиза карда, ҳар қадоми мо набояд муваффақиятҳои бадастомадаро инкор намуда, кори бузургеро, ки Партияи Коммунистӣ оиди тезонидани тараққиёти ноҳияҳои собиқ қафомонда, таҷдиди иқтисодиёт ва инкишофи маданиятҳои миллӣ ба ҷо овардааст, фаромӯш кунем.

Барои мо, ӯзбекон, ки чорьяки аҳолии республикаро ташкил медиҳем, Тоҷикистон як қисми Ватани паҳноварамон мебошад, ки он Иттифоқи Советӣ ном дорад. Мо дар байни дигар миллатҳои сокини

республика дар ҳама бобат худро баробар эҳсос менамоем. Дар органҳои интихобии партиявӣ, советӣ ва комсомолӣ ӯзбекон бисьёранд. Садҳо нафар ӯзбекон — коргарон, колхозчиён, ходимони илму маданият — бо тоҷикон, русҳо, қирғизҳо, кореягиҳо, немисҳо паҳлу ба паҳлу истода кор мекунанду сарвати республикаро афзун мегардонанд. Ду карат Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ, раиси колхози ба номи В. И. Ленини райони Пролетар А. Самадов, доктори илми иқтисодӣ, мудири сектори Институти иқтисодиёти АИ РСС Тоҷикистон И. Асроров, вазири таъминоти иҷтимоии республика Б. Аҳмадалиев, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ, механизатори номдор Х. Розиқова, Артисти халқии РСС Тоҷикистон Ҷ. Набиев ва бисьёр дигарон аз ҷумлаи онҳо мебошанд.

Фарзандони мо забони модарӣ ва таърихи халқи худро меомӯзанд. Дар ҳамаи маҳаллаҳои ӯзбекнишин мактабҳои миёна ва миёнаи нопурраи таълимашон ба забони ӯзбекӣ мавҷуданд. Ба забони ӯзбекӣ дар институтҳои педагогии Душанбе, Ленинобод ва филиалҳои онҳо, дар техникуму омӯзишгоҳҳо кадрҳо тайёр карда мешаванд.

Дар республика барои инкишофи адабиёти ӯзбек шароит муҳайё карда шудааст. Китобу мунтахаботи повесту ҳикоёт, маҷмӯаи шеърҳо ҳам дар Тоҷикистон ва ҳам дар Ӯзбекистон нашр карда мешаванд. Ба қарибӣ дар назди Иттифоқи нависандагони республика секцияи адабиёти ӯзбек таъсис ёфт, ки ба он муаллифи ин сатрҳо дар асосҳои ҷамъиятӣ сарварӣ мекунад (Ӯлмас Ҷамол — аъзои Иттифоқи нависандагони СССР, Журналисти хизматнишондодаи РСС Тоҷикистон— **Эзоҳи ред.**). Газетаи «Совет Тожикистони» — органи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Совети Олӣ ва Совети Вазирони республика ҳафтае шаш маротиба қариб сад ҳазор нусха ба забони ӯзбекӣ мебарояд. Ду газетаи вилоятӣ ва бисту се газетаи районӣ як саҳифаашонро ба забони ӯзбекӣ чоп мекунанд. Радиои республика ба забони ӯзбекӣ муттасил гуфторҳо мешунавонад, телевизион намоиши ҳармоҳаи «Тиру камон»-ро ташкил кардааст. Дар Душанбе, Ленинобод ва Қӯрғонтеппа магазинҳои китоби ӯзбекӣ кушода шудаанд.

Вале ҳаёт дар як ҷо намеистад. Тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ, суръати афзудаи революцияи илмӣ-техникӣ дониши мукаммал, тайёрии ҳаматарафаро тақозо доранд. Дар баробари ин аҳолии ӯзбекзабони республика аз имконияти дар университет ба забони модариаш гирифтани маълумоти олӣ маҳрум аст, чунки дар Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин машғулиятҳо танҳо ба забонҳои русию тоҷикӣ гузаронда мешаванд. Масъалаи такомулоти таълими забони модарӣ ва адабиёт ҳалли худро тақозо дорад. Аз ҷумла, дар райони Ҳисор аз 75 нафар муаллимони фанни мазкур танҳо 25 нафарашон мутахассис, дар районҳои Ленин ва Турсунзода низ ҳамин гуна аҳвол ба назар мерасад. Ӯзбекони сокини республика мехоҳанд дар назди филармонияи Тоҷикистон ансамбли худро дошта бошанд. Чунон ки ба ман маълум аст, бисьёр ҳофизону навозандагони болаёқат хоҳиши дар чунин ансамбль кор кардан доранд.

Аминам, ки бо мурури айём ин масъалаҳо низ ҳал мегарданд. Мулоқоти роҳбарони Ӯзбекистон ва Тоҷикистон, ҳамкории ду республика дар иҷрои вазифаҳои иҷтимоию иқтисодӣ ва қавӣ гардондани робитаҳои маданӣ гарави он аст, ки дӯстии байни тоҷикону ӯзбекҳо мустаҳкам мешавад.

**Материалҳои клуби мубоҳисавиро Н. СУХАЧЁВА тайёр кардааст.**

**Аз редакция:** Материалҳои чопшуда, албатта, тамоми масъалаҳои мансуб ба соҳаи муносибатҳои байни миллатҳоро дар бар нагирифтанд. Шояд на ҳама нуқтаҳои назари мухталифи баёнкардаи иштирокчиёни клубро ҷонибдорӣ мекунанд. Аз ин рӯ мо хонандагони маҷаллаамон, намояндагони миллатҳои мухталифро даъват менамоем, ки ба гуфтугӯи оғознамудаи редакция ҳамроҳ шаванд. Мунтазири мактубҳои шумоем!



**Мирзо РАҲМАТОВ,**
**аъзои КПСС аз соли 1940**

# АЗ ПАЙРОҲАҲОИ НООЗМУД НАҲАРОСЕМ

**М. Раҳматов солиёни зиёд аз ҷумлаи роҳбарони республика буд. Андешаву мухокимаронихои ӯ ҳамчун лоии таҷрибаи иҷтимоӣ ва сиёсӣ, ҳамчун шоҳиди зиндаи таърих марокангезанд. Вай шоҳиди бисьёр воқеаҳои муҳимтарин буд. Дар энциклопедияи Советии Тоҷик дар бораи М. Раҳматов чунин нигошта шудааст: соли 1914 дар оилаи деҳқон таваллуд ёфтааст. Курсҳои ленинӣро дар Москва, сипас Мактаби олии партиявии назди КМ КПСС-ро хатм намудааст. Мудири шӯъбаи комитети комсомоли район, котиби Совети кишлоқ шуда кор кардааст. Солҳои 1940—1946 ҷонишини мудир, мудири шӯъбаи ташкилӣ-инструкторӣ, котиби комитети партиявии вилояти Ғарм, баъд мудири шӯъбаи кадрҳо, мудири шӯъбаи мактабҳои КМ ПК(б) Тоҷикистон, солҳои 1951—1956 ҷонишини Раиси Совети Вазирони республика, котиби КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон буд. Соли 1956 Раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон интихоб гардид. Соли 1963 вазири маданияти республика таъин шуд. Солҳои 1966—1975 Сафири Фавқулодда ва Мухтори СССР дар Республикаи Ямани Араб, Республикаи Исломии Мавритания буд. Бо ордени Ленин, чор ордени Байраки Сурхи Меҳнат, орденҳои Дӯстии халқҳо, Нишони Фахрӣ, ордени Мағриби (дараҷаи якуми) Республикаи Ямани Араб, инчунин бо медальҳо сарфароз гардонда шудааст.**

МО БО ИН одами ба назари аввал сирф расмӣ дар редакцияи маҷаллаи «Коммунисти Тоҷикистон» мулоқот доштем. Ӯ аз айёми пурташвиш ва ҷомеаи сертараддуди мо бо ҳаяҷон ҳарф мезад ва зимни суханони ҷиддӣ дар қиёфааш ҳар замон табассуми гуворое ҳувайдо мегардид. Сӯҳбати мо дар мавзӯъҳои мухталиф сурат мегирифт, зуд аз як масъала ба масъалаи дигар мегузаштем, саволҳо низ ҳар хел буданд.

**— Дар матбуот, маҷлису митингҳо роҷеъ ба масъалаи муносибатҳои байни миллатҳо муҳокимаронӣ ва ақоиди мухталиф ҷой доранд. Метавон гуфт, аз ҳама ҷиддиаш проблемаи забон мебошад. Доир ба ин масъала фикратонро баён мекардед.**

— Ба назарам, ҳисси интернационализм ва эҳтироми ҳамдигар, дӯстии халқҳо яке аз асоситарин меъёри ахлоқ аст. Ҳама медонанд, ки мо бо тарзи нави ҳаёт, маишати нав, нашъунамои иқтисодиёт ва маданияти миллӣ мефахрем ва ин ҳама моро шоду мамнун мекунад. Мо барои ҳамаи ин аз бузургтарин музаффарияти Октябрь, аз инкишофи мислаш дар таърихи тараққиёти аҳли башар дидаю шуниданашудаи дӯстию бародарии халқҳо сипосгузорем. Ва, табиист, ки вазифаи аввалиндараҷаи мо эҳтиром намудану афзун гардондани ин анъанаҳо, чун гавҳараки чашм эҳтиёт намудани қаробати миллатҳост.

**— Дуруст мегӯянд, ки ҳар халқ забони худ, таърихи худро дорад,**

**вай мехоҳад гузаштаи худ, ниёгонашро бидонад. Магар ин хилофи социализм аст?**

— Албатта, не. Вале, аз тарафи дигар, агар касе танҳо бо таърихи худ маҳдуд шуда, бо камоли кибру ғурур инро ҳамчун арзиши мутлақ ба қалам диҳад, ман бо ӯ розӣ шуда наметавонам. Мо давлатеро ташкил медиҳем, ки онҳоро беназиру муттафиқи халқҳоро муттаҳид мегардонад!

**— Оё ба Шумо ифтихори миллӣ бегона аст?**

— Чунон ки маълум аст, В. И. Ленин ба ин савол ҳанӯз пеш аз Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ҷавоб дода буд. Ифтихори миллӣ ба ҳар халқ хос аст. Вай баробари ғалабаи Октябрь мазмуни нав пайдо кард ва чуноне ки пешвои муаззам пешбинӣ карда буд, Октябрь ба дуньёи зулми миллӣ, адовату хусумати миллӣ ё ҷудоии миллӣ хотима дода, таваллуди дуньёи навро эълон кард, ки дар он на ба имтиёзҳо ва на ба зулми инсон аз тарафи инсон ҷой нест. Чунин буд аз худи ибтидо мақсаде, ки большевикони ленинчӣ дар мубориза сиёсиашон ба миён гузоштанд. Албатта, баъзеҳо онро як чизи амалинашаванда мепиндоштанд. Охир Сен-Симон, Оуэн ва Фурье низ дар бораи сохти ҷамъиятии идеалӣ орзу мекарданд. Вале ҳамаи орзуҳои онҳо хаёлоти хом буданд. Коммунистони соли 1917 ба сари ҳокимият омадаро низ бисьёриҳо ба хаёлпарастӣ гунаҳгор мекарданд. Пояҳои дуньёи куҳанро, ки дар тӯли асрҳо буньёд мешуданд, якбора шикастан осон нест! Шаккокон ду пойро ба як мӯза андохта, дод мезаданд, ки ин ғайри имкон аст. Вале ҳафтод сол сипарӣ шуд. Дар таърихи башарӣ ин ҳамагӣ як лаҳзаест. Вале ин лаҳза ба асрҳо баробар аст, зеро вай ба халқҳои мо имкон дод, ки ба ҷаҳолату қашшоқӣ ва ақибмондагӣ хотима дода, ба қуллаи прогресси ҷамъиятӣ бароянд.

Шубҳае нест, ки ҳар фард ҳисси қадру қимати миллӣ дорад. Ва агар ин ҳиссиёт аз ҳаддаш нагузарад, агар ин ҳиссиёт ба худпарастии миллӣ бурда нарасонад, ягон бадие надорад. Барои он ки ин ҳудуд аниқ муайян гардад, якчанд вараqи таърихро гардонда, дидан кифоя аст, ки замонҳои пеш халқҳоямон дар чи туна шароит зиндагӣ ба сар мебурданд. Маҳз халқҳо, на ашхоси ҷудогона, ки онҳоро баъзеҳо зӯр зада аз будашон зиёд карда нишон доданӣ мешаванд. Охир чунин кӯшишҳо бисьёр вақт ҳамчун зуҳуроти меҳру муҳаббат нисбат ба миллати худ, ҳамчун ватандӯстии миллӣ ба қалам дода мешаванд. Баъзан дар бораи онҳое, ки барои дуруст пешбинӣ намудани оянда, барои дуруст тарбия кардани насли наврас ва, ниҳоят, барои баҳои сазовор додан ба фаъолияти муборизони ҳақиқии баҳри бахту саодати халқ замони гузаштаро объективона, аз мавқеи синфӣ таҳлил менамоянд, чӣ хел ҳукм мекунанд? Мекӯшанд онҳоро ҳамчун одамоне тасвир намоянд, ки миллати худро дӯст намедоранд, манфиатҳои онро ба эътибор намегиранд ва умуман ҳисси ифтихор ва шаъну шарафи миллӣ надоранд. Чунин аст таъбири якталафаю зишти ватандӯстие, ки ҳанӯз тарафдорони худро дорост.

**— Мирзо Раҳматович, вақте сухан аз хусуси зуҳуроти манфии замони гузашта, аз гунаҳгорони онҳо меравад, баъзан таваҷҷӯҳ на ба нуқсонҳои хислати шахсӣ ва услуби фаъолияти онҳо, балки ба мансубияти миллӣ дода мешавад ва табиист, ки ин хилофи рӯҳи интернационализм буда, ба дӯстиву бародарии халқҳо зиён мерасонад.**

— Ман ба чунин ақидаҳо қатъиян муқобил ҳастам. Дар бораи фазилатҳои шахс аз рӯи мансубияти миллӣ ҳарф задан ҳаргиз мумкин нест. Бояд гуфт, ки вақте сухан дар бораи масъалаҳои миллӣ меравад, бо камоли эҳтиёту эҳтиром муносибат намудан ба шаъну шарафи халқҳои мамлакатамон ҳамеша ғамхории аввалиндараҷаи партияи ленинӣ буд ва мебошад.

**— Бозсозӣ ақидаи бузургдавлатиро, ки гӯё ғамхорӣ дар бораи забони миллӣ як навъ тасаввуроти шубҳаовар ва ҳатто миллатчигӣ ва**

**камтар забон доштан гӯё «прогрессивӣ» ва «кулайтар» бошад, як тараф партофт.**

— Мо забони русиро, ҳамчун забони муошırати байни миллатҳо, қадр менамоем, меомӯзем ва ҳамчун муҳимтарин музаффарият эҳтиёташ мекунем. Аммо мо чунин процессҳоеро аз даст додем, ки онҳо мебоист баробар ба амал бароварда мешуданд. Ман масъалаи ба ҳифзу инкишофи забонҳои ҳамаи миллату халқиятҳо, ки иттиҳоди моро ташкил медиҳанд, баробар диққат доданро дар назар дорам. Ба фикрам, ин проблемаро аз ҳисоби кафолатҳои ҳуқуқии дар Конституция сабтёфта ҳал намудан мумкин аст. Барои ҳарф задан ба забони модарӣ кафолат додан маънои ба пурзӯр гардидани майлу рағбати намояндагони забони дигар ба ин забон, дар миқёси мамлакат бошад — ба пойдор гардидани демократизми муносибатҳои байни миллатҳо мусоидат карданро дорад. Боварӣ дорам, ки проблемаҳои мураккаби муносибатҳои байни миллатҳоро бидуни бозсозӣ ҳал кардан маҳол аст. Вале бозсозиро низ бидуни ҳамкорӣ, амали мутақобила ва ягонагии халқҳои мамлакатамон ба амал баровардан мумкин нест.

**— Баъди съезди XXVII партия андаке беш аз се сол гузашт. Гӯё ин дирӯз буд! Дар хотир дорам баъди съезд ҳам душвориҳои нахустин вуҷуд доштанд. Чӣ кор кардан маълум буд, чӣ тавр кор карданчӣ? Воситаеро дарьёфтан даркор буд, ки он аз ҷиҳати тактикӣ ба стратегияи партия мувофиқат намояд. Вагарна росташро гӯям, хавфи он ҷой дошт — оё сармои сахте, ки баъди «гармӣ»-и маълуми хрущёвӣ омада буд, такрор намеёбад? Шумо ҳамин вақт дар куҷо будед?**

...он вақт ман ҷонишини Раиси Совети Вазирони республика будам. Охир он вақт низ роҳи демократикунии ҷамъият ва иқтисодиёт пеш гирифта шуда буд. Дар соҳаи аграрӣ қарорҳои хубе қабул шуданд, дар мамлакат таҳаввулоти муайян ба амал омад. Баъди съезди XX дар сиёсати партия, илм, маданият, санъат ва ғайра дигаргуниҳо эҳсос шуданд.

Медонед, дар шуури ман ду Хрущёв вуҷуд дорад. Якеаш — ислоҳотчӣ ба маънои хуби сухан, ки сиёсати нав, усулҳои нави корро дар ташкилотҳои партиявӣ ҷорӣ мекард. Сипас, баъди съезди XXII, гӯё ӯро каси дигар иваз намуд. Ӯ аз ҳад зиёд ба Программаи мо бовар дошт, ки дар он чунин сабт ёфта буд: солҳои 80-ум мо дар шароити коммунизм зиндагӣ мекунем, ё ба ӯ касе таъсир расонид...

**— Шахсан Шумо бо Хрущёв вохӯрдаед?**

— Бале, борҳо вохӯрдаам. Чунин лаҳзаро нағз дар хотир дорам. Моҳи августи соли 1960 ман бо Д. Ф. Устинов, Ф. Д. Засядько, И. Т. Новиков сӯҳбат доштам. Сухан аз пешомадҳои сохтмони ГЭС-и Норак мерафт. Ҳама ба як фикр омадем, ки корҳоро тезондан даркор аст. Ҳамин вақт ба назди мо Н. С. Хрущёв даромада монд. Никита Сергеевич таги гапро фаҳмида, ба вазири станцияҳои электрии СССР Новиков мурожиат намуд: «Шумо дурустакак ҳисоб карда бароед, ки станцияҳоятон чанд пул меафтанд. Нағз мулоҳиза бояд кард, ки кадомашонро сохтан муфидтар аст». Новиков оромона ҷавоб дод, ки нисбати ГЭС-и Норак шубҳае надорад: вай қусури харочоташро зуд мебарорад. «Далелҳо биёред», — гуфт Н. С. Хрущёв ва филфавр баромада рафт.

Ин гуфтугӯ маро музтариб сохт. Эҳтимол, ранги рӯям тағьир ёфт, ки ҷонишини Раиси Совети Вазирони СССР Ф. Д. Засядько маро тасаллӣ дод: «Ноумед нашавед — ҳамааш нағз мешавад». Баъди чанд рӯз ҳисобу китоби муфассал ҳамроҳи лоиҳаи қарори дахлдор ба Хрущёв пешниҳод гардид. 5 сентябрь дар бораи тезонидани оғози сохтмони ГЭС-и Норак қарори Совети Вазирони СССР имзо карда шуд.

**— Мирзо Раҳматович, дар солҳои карахтӣ шумо дар кори дипломатӣ будед. Дар мамлакати мо аз хусуси пешаи дипломат, чун бисьёр чизҳои дигар, ошкоро гуфтан «расм» набуд. Дар бораи вакилони**

**мухтори мо дар хориҷа бидуни якчанд фильму китоби дилгиркунанда ягон маълумоти дигар ва муфассал гирифтан мумкин набуд. Қаҳрамони онҳо — одами оддии советӣ дар қабули дипломатҳо қадаҳи шампон бардошта, яккаву танҳо ба муқобили фитнаю дасисаҳои Управлениям маркази разведка фидокорона мубориза мебурд.**

— Ошкорбаёнӣ калиди бисёр дарҳоеро дарёфт, ки болои онҳо «даромадани бегонагон манъ аст» сабт гардида буд. Ҳам вазорати корҳои хориҷӣ ва ҳам умури он дар хориҷа дигар «минтақаи мамнӯъ» нестанд. Давраи карахтӣ ба кори дипломатӣ ба тарзи худ таъсир расонд. Он солҳо дар бисёр сафоратхонаҳо бо солномаиавнсӣ, ба Москва фиристодани тӯда-тӯда ахбороти якрангу дилгиркунанда маҳдуд мешуданд. Гӯё «ӯҳдадории истиқболӣ» гирифта буданд, ки матбуот ва гуфторҳои радиоро зуд хулоса карда, даста-даста ба марказ фиристанд ва дар ин бобат аз ТАСС пеш гузаранд. Одатан пеш аз фиристодани ахборот чуқур мулоҳиза мекарданд, ки он «дар он ҷо» маъқул мешуда бошанд ё на. Мутобиқи рӯҳи замон аз хусуси ҳодисаҳои нохуш нимғурма ҳарф зада, фактҳои мусбат файласуфона таъбиру маънидод карда мешуданд. На фақат дар кишварамон, балки дар сафоратхонаҳои дурдасти советӣ низ бо мақсади тасвири «фаъолияти бузург» ва «мақбули умум» будани он саргарми суханпардозӣ буданд.

**— Ҳангоми ҷонишини Раиси Президиуми Совети Олии СССР буданатон оё Шумо бо ходимони партиявию давлатии мамлакатҳои дигар мулоқот доштед. Кадоме аз онҳо ба Шумо таассуроти амиқ бахшид?**

— Мулоқот бо муборизи шӯълавари баҳри озодӣ ва истиқлолияти Конго Патрис Лумумба махсусан дар лавҳи хотирам нақш баст. Ман воқеаҳои охири солҳои 50-ум дар Африқо руҳдодаро дар китобам «Африқо ба сӯи озодӣ меравад», ки онро соли 1961 Нашриёти адабиёти сиёсӣ нашр карда буд, тасвир кардаам. Дар он инчунин дар бораи мулоқотҳоям бо Секу Туре (Гвинея), Квама Нкрума (Гана) ва Олимпио (Того) нақл карда будам...

**— Ба воқеоти солҳои охир бармегардем. Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ аз кадом ҷиҳат дар хотиратон нақш баст?**

— Конференцияи партиявӣ чашми моро ба замони гузашта кушод, ин бошад, барои аз саҳву хатоҳои пешин эмин буданамон шарти муҳимест. Ошкорбаёнӣ фикру ҳиссиёти моро бедор кард ва он банде, ки тифли сиёсӣ — демократия бо он баста шуда буд, билохира кушода гардид.

Ба назари ман, Конференция каҷиеро сари вақт рост намуд, ки ба сабаби он мо, ветеранҳо, чун насли томи кӯҳансолон, солҳои тӯлонӣ аз ҳаёти ҷамъиятӣ ҷудо шуда мондем. Чунон ки медонед, масъала куллан ҳал гардидааст: дар системаи нави сиёсӣ ҳамаи ташкилотҳои ҷамъиятӣ, аз ҷумла Ташкилоти умумииттифоқии ветеранҳои ҷанг ва меҳнат низ бояд мақоми худро дарёфт намоянд. Инак, депутатҳои халқии СССР, ки мо, ветеранҳо дар съезди худ интихобашон кардаем, наказе мо — дастгирӣ намудани роҳи пешгирифтаи партияро дар бобати бозсозии ҳарҷонибаи иқтисодиёт ва ҳаёти маънавӣ ба ҷо меоранд. Танҳо дар Душанбе қариб шаст ҳазор нафар ветеранҳо зиндагӣ мекунанд, ки таҷрибаи калони зиндагӣ доранд. Инҳо одамонеанд, ки ҳам аз маҳрумиятҳо, ҳам аз гуруснагӣ, ҳам аз таъқиботи замони сталинӣ, аз системаи маъмурию фармонфармоие ҷабр дидаанд, ки он дар мамлакатамон баъди вафоти Ленин солиёни зиёде ҳукмрон буд. Таҷрибаи онҳо, метавон гуфт, фонди тиллоии халқамон мебошад. Ба фикрам, вай махсусан ҳозир, ки ҷамъият бедор шудааст, процессҳои барои ҷамъият бағоят муфиду даркории навсозӣ, ифодаи на танҳо манфиатҳо, балки ақидаҳои худ нисбати проблемаҳои умумии халқ, мамлакат, роҳҳои тараққиётамон ҷараён доранд, ибратбахш аст. Охир чунин ҳаракат ҳам ҷиҳатҳои мусбат ва ҳам ҷиҳатҳои манфиро ба ву-

чуд меорад. Кӯтоҳандешиву ҳарчу марч, унсурони кӯҳнапараст ва ҳамчунин унсурони экстремизм вучуд доранд, ҳатто ба ҳам наздик ва монанд сохтани социализм ва капитализм талаб карда мешавад, ки он маънои дурравӣ аз социализмро дорад. Инро бошад, маро бубахшед, ветеранҳо пазируфта наметавонанд. Ба фикрам, чунин роҳро умуман партия низ наметавонад бипазирад.

**— Мирзо Раҳматович, табиати ҳамаи ин зуҳуроти номатлубу манфӣ — ҳамаи он чӣ, ки шумо дар бораи онҳо ҳарф мезанед: зуҳуроти ҳам кӯҳнапарастӣ, ҳам экстремизм ва ҳам ислоҳотчигӣ, ба назари шумо, чӣ гуна аст?**

— Ин чо якчанд омил таъсир мекунад. Аз ҳама асосиаш ҳамин аст, ки чамъиятамон муддати тӯлонӣ пӯшида буд. Ақаллан қисми бештар фаъоли чамъияти имрӯза — наслеро мисол мегирем, ки вай баъди чанг арзи вучуд карду насли солҳои шастум ном дорад. Ин насл дар тӯли тамоми солҳои камольёбии худ, агар ҳамин тавр гуфтан раво бошад, ғизои бағоят ночизи идеявӣ-назариявӣ гирифтааст. Олимон бо назарияи сохтмони чамъияти нав чиддан машғул намешуданд. Ҳам ба назария ва ҳам ба таърих—таърихи ҳаққонӣ шавқу ҳавас суст шудан гирифт. Дар айни замон талаботу эҳтиёчоти ин насл барои баён намудани фикру ақида, нишон додани хеш на фақат дар иқтисодиёт, меҳнат ё таҳсил, балки дар сиёсат низ афзуд. Ана ҳамин рӯҳия ҳоло рӯи об баромадааст.

**— Шумо чамъияти пӯшида гуфтед. Ба фикратон, ба интихоби маҳз чунин тарзи мавчудият чӣ водор карда буд?**

— Метавон гуфт, ин аз худи ибтидо — дар натичаи мубоpизаи оммавӣ баъди Революцияи Октябрь, дар чанги гражданӣ, дар даврai коммунизми ҳарбӣ ба вучуд омада буд. Чӣ гила аз рафиқонамон, ҳатто худи ман, ҳамчун узви комсомол, дар мачлисҳои ҳамонвақтаи комсомолӣ дар бораи революцияи чаҳонӣ шиорҳо эълон мекардам...

**— Шумо мехоҳед бигӯед, ки чунин мақсад муттафиқию ягонагӣ, муташаккилию фидокориро тақозо дошт, ки нуқтаи назари шахсӣ мебоист нуқтаи назари ҳама бошад...**

— Бале, ин чо аллакай ҳама барои як кас, бо чидду чаҳди умум... Албатта, Сталин барин одам инро ба мақсадҳои шахсиаш истифода мебурд. Таърих фаъолияти ҳам Сталин, ҳам Хрущёв, ҳам Брежнев, инчунин баъзе дигар роҳбарони собиқи партия ва давлатро объективона равшан хоҳад кард. Ман бошам, фикри худро баён мекунам.

**— Инак, саволи охирин, ки диққати бисьёр хонандагони мачалларо ба худ чалб кардааст. Тафовути маълуми байни муваффақиятҳоямон дар соҳаи сиёсати берунӣ ва мушкилиҳои дохилӣ, аз чумла пеш нарафтани соҳаи иқтисодиётро чӣ хел фаҳмидан мумкин аст?**

— Ин савол оддӣ нест ва чавоби муфассалро тақозо мекунад. Агар аз хусуси чизи асосӣ гӯем, пас ба фикрам, якум ин ки дар сиёсати берунӣ, ки ба он гурӯҳи нисбатан начандон калони одамони комилан ҳамфикру ҳаммаслак роҳбарӣ мекунанд, собитқадамӣ зоҳир карда шудааст. Мутаассифона, он дар корҳои дохилӣ вучуд надорад. Дуюм, ҳамин чиз ҳалкунанда гардид, ки таҳдиди воқеии маҳви умум, ки ба сари аҳли башар, аз чумла ба сари халқи советӣ омад, барои баҳсу мунозара ва суханпардозиҳои беҳуда фурсат надода, мардумро дар атрофи роҳбарияти КПСС ва Давлати Советӣ муттаҳид гардонд. Натичаҳои ин назаррасанд.

Бешубҳа, шуури чамъиятӣ масъулияти вазъияти бағоят чиддиеро, ки ҳозир ҳам дар соҳаи иқтисодиёт ва ҳам дар соҳаҳои дигари ҳаёти дохилиамон ба вучуд омадааст, дарк мекунад. Ба ибораи дигар гӯем, моро лозим аст ҳамаи корҳои имконпазирро ба чо оварем, то ки бозсозӣ дар ин соҳаҳо низ пурра зуҳур ёфта, самара бахшад.

**Мусоҳиб А. ДАНИЛОВ.**

# МАСЪАЛАҲОИ ҲАЛТАЛАБИ КОЛЛЕКТИВИ СЕРМИЛЛАТ

**Ба цехи якуми дӯзандагии корхонаи асосии иттиҳодияи истеҳсолии «Швейместпром-1» ман бо супориши редакция омадам, ки он дар назари аввал хеле оддӣ буд. Мебоист дар бораи он нақл намоям, ки занони миллатҳои мухталиф чи тавр ҳамроҳ кору зиндагӣ мекунанд, онҳоро чӣ ба ташвиш меандозаду чи муztариб месозад, чи тавр онҳо забони умумӣ ёфта, проблемаҳои мураккаби идораи истеҳсолот ва проблемаҳои ҳаётии худро ҳал мекунанд.**

ДАР ТОЛОРИ калону начандон равшану тоза воқеаи ғайриоддие ба вуқӯъ мепайваст. Коргарзанон ҳар замон мошинҳояшонро аз кор боздошта, гурӯҳ-гурӯҳ ҷамъ мешуданд ва мактуберо ба комиссияи Совети Олии республика оиди масъалаи забон муҳокима менамуданд. Дар он изҳор карда мешуд, ки коллективи иттиҳодия идеяи ба забони тоҷикӣ додани мақоми давлатиро дастгирӣ менамояд. Ин амр ифодаи ғамхорӣ дар бораи инкишофи забони миллати маҳаллии республика, омӯзиш ва истифодаи ҷамъиятии он буд. Ташаббускори навишта шудани мактуб сардори бригада Лолахон Тоҳирова буд. Мутаассифона, ӯ танҳо аз коргарзанони алоҳида хоҳиш менамуд, ки зери мактуби номбурда имзо гузоранд. Ба ҳуқуқи ӯ дар хусуси муайян намудани афкори ҷамъиятӣ доир ба ин масъалаи бағоят муҳим ва дар навбати худ мураккабу нозук шубҳае нест, вале ҳаминро қайд кардан даркор, ки ба ҳар ҳол ӯро лозим буд дар хусуси чӣ сон беҳтар муайян намудани нуқтаи назари муштараки коллектив бо комитети партиявии район ё бюрои партиявии иттиҳодия маслиҳат мекард. Зиёда аз ин корро мебоист берун аз вақти кор ба ҷо меовард.

Бюрои партиявии иттиҳодия ба вазъият зуд сарфаҳм рафта, ягона қарори дуруст қабул кард: ягон рӯзро мавқуф нагузошта, бо одамон ошкоро гапзанон карда, бояд фаҳмид, ки барои чӣ мактуб дар коллектив боиси таассури мардум гардид. Комитети партиявии райони Фрунзе низ сари вақт мадад расонд. Мудири шӯъбаи идеологии комитети райониии партия Р. Қ. Ҳасанов, котиби бюрои партиявӣ С. В. Аганесян, директори корхона И. А. Фрайдин ва раиси комитети иттифоқи касабаи иттиҳодия О. Е. Ревингина ҳангоми танаффуси нисфирӯзӣ ба цехҳо рафтанд. Онҳо фаҳмонда доданд, ки маънои «забони давлатӣ» ва «дузабонӣ» чист, аз кори комиссияи Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон оид ба масъалаҳои забон ахборот доданд ва фикру мулоҳизаҳои коргаронро шуниданд, ки аз онҳо чунин хулоса мебарояд: забони республикаро, ки дар он кас зиндагӣ мекунад, омӯхтану ривоҷ додан ва барои баланд бардоштани савияи иҷтимоию иқтисодии коллектив ҳамаи корҳои имконпазирро ба ҷо овардан лозим аст. Ҳиссаи ҳар кас, сарфи назар аз миллату забонаш, ба кори умум ҳар қадар зиёд бошад, республикаи барои ҳамаи сокинонаш азиз ҳамон қадар бештар нафъ мебинад.

Гуфтугузор бо коргарон ба проблемаҳои меҳнату маишат оид

шуд, ки дар соҳаи ҳаёти иҷтимоии иттиҳодия бисьёр ҷамъ шудаанд. Проблемаи хонаю ҷойро мисол мегирем. Барои гирифтани хона 80 нафар коркунони миллаташон гуногун ба навбат меистанд. Солҳои охир ба корхона 1—2 квартира ҷудо карда мешавад. Иқтисодчиён ҳисоб кардаанд, ки ҳоло коллектив барои сохтани бинои тақрибан 50 квартирадор пули кифоя дорад. Замин ҳам ҷудо карда шудааст, лоиҳа ва шартнома бо ташкилоти бинокории пудратӣ тайёр аст. Дигар масъалаи бағоят ҷиддӣ ба кор овардану сипас ба хонаҳояшон бурдани коргарон мебошад. Агар аз посёлкаи Айнӣ коргарзанонро автобуси иттиҳодия оварад, пас истиқоматкунандагони шаҳр аз нақлиёти ҷамъиятӣ истифода мекунанд, ки хусусан баъди сменаи дуюм ба хона расидани онҳо хеле душвор аст. Гоҳо занон баъди кор то нисфи шаб дар истгоҳҳои автобусу троллейбус меистанд. Маъмурият ва комитети иттифоқи касабаи иттиҳодия барои ёрӣ ба Совети Вазирони республика муроҷиат кардаанд, ҳоло масъала ҳал шудааст.

Коргарзанон аз шароити меҳнат ҳам қаноатманд намебошанд. Айёми зимистон цеҳҳо хунук, чунки радиаторҳо гарм бошанд ҳам, аммо тамоми гармӣ аз зеҳи тирезаҳои калон баромада меравад. Истеҳсолот пурчангу ғубор аст, вале ҳавотозакунакҳо кор намекунанд. Коргарон аз он низ норозианд, ки дар ин ҷо ҳар сол ба ном таъмир мегузаронанд. Қаме рангубор медиҳанд, каме андова мекунанд, баъди як моҳ мебинед, ки гӯё ҳеҷ гуна таъмире нашудааст. Хонаҳои маишӣ чунон бетартибанд, ки анбори ашьёи нодаркорро мемонанд. Умуман шароити меҳнат ва зиндагӣ тағйиротро тақозо мекунад. Ва ин набояд ба таъхир андохта шавад.

Дар баробари ин фикре баён шуд, ки рафъи бисьёр камбудиҳо ба худи коргарон вобаста аст. Штати фаррошҳо пурра аст, аммо рӯбучин рӯякӣ мебошад. Ҳол он ки совети коллективи меҳнатӣ қодир аст ин масъаларо ҳал кунад. Хонаҳои маиширо низ худи коргарзанон ба тартиб андохта метавонанд, вале афсӯс ки дасташон намерасад. Бисьёр занон баъди смена мехоҳанд, ки як-ду соат бо мошини холӣ кор кунанд. Албатта, онҳоро ба ин кор ҳеҷ кас маҷбур наменамояд. Мақсад аз ин бештар кор кардани музд аст. Аз ин ҳам худи коркунон ва ҳам корхона нафъ мебинанд. Бесабаб нест, ки дараҷаи миёнаи иҷрои нормаҳои кор дар цех қариб 140 фоиз мебошад ва гоҳо аз ин ҳам зиёд мешавад, музди кор бошад, қариб ба 200 сӯм мерасад.

Дар охири суҳбат, вақте ки коргарзанон ҳамаи дарду аламн худро гуфтанд, касе маслиҳат дод: «Агар пештар ба назди мо омада, холисона гапзанон мекардед, басо хуб мешуд. Мо бошем, намояндагони органҳои партиявӣ, советӣ, касабавиро ҳангоми супурдани байрақҳои ғолиби мусобиқа мебинем». Албатта пештар ҳамин тавр мешуд. Вале аз рӯи инсоф бояд гуфт, ки ҳозир комитети районии партия кори худро асосан дар коллективҳои меҳнатӣ мегузаронад ва ба авзою рӯҳияи одамон эътибори ҷиддӣ медиҳад, кӯшиш мекунад, ки сари вақт ба ёрии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ расад.

Вазъи корҳо дар маҷлиси якҷояи бюрои партиявӣ ва комитети иттифоқи касабаи иттиҳодия хеле муфассал муҳокима шуд. Аз он хулосаи зерин баромад: ҳал нашуда мондани бисьёр проблемаҳои иҷтимоӣ кори тарбиявиро дар коллектив бағоят мураккаб мегардонад. Дар ҳамин маҷлис сарварони партиявӣ ва касабавӣ ба камбудиҳои кори тарбиявӣ ва ташкилии байни коллектив диққати калон доданд. Гӯё дар ин бобат бисьёр корҳо ба ҷо оварда шудаанд. Дар маҷлисҳои бюрои партиявӣ масъалаҳои дӯстӣ ва рафоқат, ёрии ҳамдигарӣ ва мураббигӣ борҳо муҳокима шудаанд. Аммо ҳама он гуфтугузорҳо ба суханони нӯшбодӣ шаҳобат доштанд. Коммунистон проблемаҳои дар дохили коллектив пайдошавандаро намедонистанд. Манзараи аҷоибе ба амал меомад, ки дар он мафҳуми «коллективи сермиллат» ҳамчун мафҳуми «интернационалӣ» пазируфта мешуд. Ва ин сабаби бисьёр

дошт. Якум, коргарзанони цехи якуми дӯзандагӣ ҳаққи гапро гуфтанд: то ҳол ба фикри касе наомадааст, ки ҳамкоронашро аз рӯи аломати миллӣ ҷудо кунад. Ҳангоми таъин намудани мураббиён фақат таҷрибаву дониши онҳо ба ҳисоб гирифта мешуд. Масалан, Шарофат Соҳибова ва Анзурат Исматова ба бисьёр занони рус, ӯзбек ва тоҷик касб омӯхтаанд. Агар духтарони навкор аз деҳот бошанду забони русиро нағз надонанд, онҳоро ба мураббиёне вобаста мекунанд, ки ё ба забони тоҷикӣ гап мезананд ё ба забони ӯзбекӣ.

Ё мисоли дигар. Корҳои мураккабе ҳастанд, ки ба ду марҳала ҷудо мешаванд. Дӯхтани занҷирак ба нимтанаи ҷавонон аз ҷумлаи онҳост. Инак, нимаи аввали ин корро коргарзани ҷавон Муҳаббат Азизова, нимаи дуюмашро дӯзандаи пуртаҷриба Ида Юрьевна Раенкина иҷро мекунанд. Ҳангоми тақсимоти кор таҷрибаи яке ва ғайрати коргари ҷавон пайваста мешавад, дар маҳсулоти ниҳоӣ бошад, меҳнати ҳамаи коллективи сермиллат таҷассум меёбад.

Мувофиқи худи ҳамин принцип совети коллективи меҳнатӣ интихоб шуд. Ба он одамони мӯҳтарам ва ташаббускоре дохил шуданд, ки коргарон ба онҳо боварӣ доранд. Маълум гардид, ки дар ҳайати совети мазкур намояндагони миллатҳои мухталиф ҳастанд. Сардори шӯъбаи планкашӣ Людмила Александровна Ильгуй раиси совет интихоб шуд. Вале вазифаи намояндагии баробари ҳамаи миллатҳои коллектив ба миён гузошта нашуд.

Ҳамаи ҷузъҳои истеҳсолии иттиҳодия бо мусобиқаи социалистӣ фаро гирифта шудаанд. Вай дар самти вусъати ошкорбаёнию муқоисаи натиҷаҳои кор инкишоф меёбад, ба натиҷаҳо бевосита дар коллективҳои меҳнатӣ объективона баҳо дода мешавад. Соли ҷорӣ тоҷикзанон М. Холмуродова ва С. Миниқулова, ӯзбекзан С. Олимова, русзан В. Помазанова, немисзан М. Ригель, тоторзан М. Рязанова ва дигарон пешсафони мусобиқаи социалистӣ гардиданд. Ҳар як коргарзан барои мураттаб кор кардани иттиҳодия ва ба андозаи дар корӣ фоида гирифтани он чи кор карданашро нағз медонад. Ба ин омӯзиши иқтисодӣ ва сиёсии коркунон мусоидат менамояд.

Роҳбарияти иттиҳодия, ташкилотҳои партиявӣ ва касабавӣ проблемаи фароҳам овардани муҳити бовариро дар байни намояндагони миллатҳои мухталиф махсус ҷудо накарда, барои дар ҳар масъалаи хурду калон ҳал кардани он ҷидду ҷаҳд кардаанд. Таъминот ва фурӯши маҳсулотро мисол мегирем. Ба маълумоти ҳар коргар расонда шудааст, ки матои пашмин аз комбинати моҳути Тюмень, шоҳиворӣ аз комбинати матоъҳои плащбоби Балашов ва комбинати абрешими Чайковский, матоъҳои пахтагин аз Краснодар меояд. Вай аз нахи пахтаи Тоҷикистон тайёр карда мешавад. Иттиҳодия кнопкаҳоро аз Украина, мошинҳои дӯзандагиро аз Глухов, Тошкент, Чебоксары мегирад. Ҷунин аст феҳристи шаҳрҳое, ки корхона аз онҳо ашьёи хом мегирад. Дар айни замон иттиҳодияи «Швейместпром-1» маснуоти тайёри худ — шиму юбкаҳо, нимтанҳои бачагона ва калонсолонро ба шаҳрҳои Талдиқурғон ва Фрунзе мефиристонад. Ӯҳдадориҳои шартномавӣ ҳамеша бомуваффақият иҷро мешаванд. Дар панҷсолаи гузашта ҳамин тавр буд, ҳоло ҳам ҳамин тавр аст. Иттиҳодия барои кам фиристодани маҳсулоташ ҳеҷ гоҳ ҷарима надодааст ва барои сифати он шикоят нагирифтааст. Яке аз омилҳои муҳимтарини обрӯю эътибори корхона, шарафи тамғаи он маҳз дар ҳамин аст.

ТАШАККУЛ додани отряди миллии синфи коргар вазифаи муҳимми коллективи сермиллат мебошад. Коллектив аз ӯҳдаи ин кор асосан баромада истодааст. На фақат дар корхонаи асосӣ, балки ба андозаи зиёд дар филиалҳои он ҳам. Коллективҳои филиалҳои дар посёлкаи Совет, Орҷоникидзеобод ва Ҳисор будаи иттиҳодия ба кори умум саҳми назаррас мегузоранд. Дар иттиҳодия дар ҳаққи коргар-

занони филиали дар посёлкаи Кангурти райони Совет будаи он бо меҳру муҳаббат сухан меронанд. Қисми зиёди коргарзанони корхонаи асосӣ дар посёлкаи Айнии райони Ленин истиқомат доранд. Ҳамаи онҳо асосан намояндагони миллати маҳаллӣ мебошанд. Қорашон дар коллектив баҳои баланд мегирад, саъю кӯшиш, меҳнатдӯстӣ, маҳорати ба дигарон мададрасонии онҳо қадр карда мешавад.

Парваридани ҳисси тайёр будан ба ёрии ҳамдигарӣ низ қисми муҳими таркибии процесси тарбия мебошад. Баробари ба усулҳои нави хоҷагидорӣ гузаштани корхонаҳо аҳамияти он басо афзуд. Аз аввали соли ҷорӣ иттиҳодия дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ кор мекунад. Дар цехҳо ва бригадаҳо ҳоло фақат унсурҳои он ҷорӣ карда шудаанд. Ҳатто қисман ҷорӣ шудани ҳисоби хоҷагӣ мустақилият ва масъулияти бригадаҳоро барои истеҳсоли маҳсулоти хушсифат ва миқдораш муқарраргардида мустаҳкам кард. Агар дар бригада якчанд кас бо сабаби беморӣ ё дигар сабаби узрнок ба кор баромада натавонад, бригада вазифаи онҳоро ба зиммаи худ мегирад, то ки ба қафомонӣ роҳ надода, фонди ҳисоби хоҷагии музди кор нигоҳ дошта шавад. Бригадаро дастгирӣ кардан вазифаи маънавии ҳар як коркун аст. Агар касе аз ин рӯй тобад, бо майли том агарчи ду нормаро иҷро кунад ҳам, рафиқони ҳамкораш ӯро пешқадам намешуморанд. Зеро ёрии ҳамдигарӣ қонуни ҳамкорӣ аст.

Бояд қайд кард, ки ҷавонон ба корхона бисьёр омада истодаанд. Дӯзандагони ҷавон ақидаи ҳоло ҳам мавҷударо дар бораи он, ки тоҷикдухтарону ӯзбекдухтарон одатан барои меҳнати саноат тайёр нестанд, рад карда, зуд малакаҳои дӯзандаю либосбурро пайдо мекунанд. Баробари аз худ кардани касбу ҳунар дар онҳо психологияи нав, шуури ҷамъиятӣ ташаккул меёбад, ҳисси коллективизм, масъулияти кори супурдашуда ҳосил мегардад. Онҳо нормаҳои корро бомуваффақият ба ҷо меоваранд. Росташ, танҳо касоне иҷро мекунанд, ки 2—3 сол кор карда, онро тарк накардаанд. Мутаассифона, қариб 15 фоизи духтарон аз кор мераванд. Сабаби асосӣ ба шавҳар баромадани онҳо ва дигар шудани ҷои истиқомат мебошад.

Миқдори аз ҳама зиёди ҷойивазкунӣ ба коргарзанон аз посёлкаи Айнии райони Ленин рост меояд. Агар иттиҳодия ба оилаҳои ҷавон квартира ё ақаллан хобгоҳи умумии оилавӣ дода метавонист, вазъият хеле тағйир меёфт. Аммо ин оилаҳо одатан дар шаҳр қайд нашудаанд, бинобар ин онҳоро ҳатто ба навбати хонагирӣ навиштан ҳам мумкин нест. Қоида ҳамин хел аст. Аз як тараф, мо аз суръати сусти урбанизацияи республика шикоят кунем, аз тарафи дигар, ба ин процесс қоидае монеъгӣ мекунад, ки онро органҳои советӣ ҳимоя менамоянд. Ба фикри мо, вақти он расидааст, ки дар ин кор ба коллективҳои меҳнатӣ мустақилият дода шавад; бигзор худи онҳо ҳал кунанд, ки ба кадоме аз коркунон, сарфи назар аз қайди пештараашон, квартира диҳанд. Охир ҳоло манзил бо маблағи корхона сохта мешавад, фоида бошад, бо иштироки ҳамаи коркунон ба даст меояд.

Ташкилотҳои партиявӣ ва касабавӣ, маъмурият ва совети коллективи меҳнатӣ барои дар коллектив пойдоршавии муҳити дӯстӣ ва боварӣ, ки он бидуни дилпурии одамон ба фардо ваояндаи худ маҳол аст, бисьёр корҳоро ба ҷо меоваранд. Чунин дилпурӣ дар коркунони иттиҳодия ҳаст. Агар вай намешуд, магар Надежда Дроздова духтарашро баъди мактаби даҳсола, Шаҳрибону Шарифова — ду келинаш, Хадиҷа Тӯхтахӯҷаева — хоҳари хурдиашро ба цех меоварданд? Қисми зиёди насли ҷавон аз паси хешовандони калонсоли худ ба коллектив омаданд. Ҷавонон анъанаҳои меҳнатиро аз худ карда, ба меҳнат, ба рафиқони ҳамкор чи тавр муносибат карданро на танҳо тавассути дарки мустақилонаи олами атроф, балки тавассути таҷрибаи хешовандонашон низ меомӯзанд.

Дилпурӣ ба оянда ба вазъи устувори иқтисодии иттиҳодия низ қа-

рор мегирад. Соли гузашта 0,5 миллион сӯм фоидаи аз план зиёд ба даст омад, афзоиши ҳосилнокии меҳнат ба 12 фоиз расид, зиёда аз план 2,5 миллион сӯмина маҳсулот истеҳсол карда шуд. Соли ҷорӣ қариб 5 миллион сӯм фоида гирифта мешавад, зимнан баробари ҷорӣ гардидани ҳисоби хоҷагӣ 25 фоизи фоида дар ихтиёри коллектив мемонад (пештар фақат 10 фоиз мемонд). Бинобар ин иттиҳодия ҳам барои сохтмони манзил ва ҳам барои реконструкцияи корхонаҳо маблағ пайдо кард. Аввал цехи либосбурӣ бояд васеъ карда шавад, ки кори он аз иқтидораш панҷ маротиба зиёд шудааст, дар чунин ҳолат ҳам вай талаботи иттиҳодияро қонеъ кунонда, пурра ба кори дусменагӣ гузаштанро таъмин карда наметавонад. Қарор дода шудааст, ки модули ҷой гирондани участкаи нави цехи либосбурӣ тайёр карда шавад. Баъд дар бораи такмили цехҳои дигар низ фикр кардан мумкин аст. Умуман, иттиҳодия оянда калон дорад, вале он ба худи коркунон вобаста аст.

Ҷиҳати дигари дар коллективи меҳнатӣ фароҳам овардани муҳити боварӣ ташкили истироҳати якҷояи коркунон мебошад. Шабнишиниҳои бахшида ба солгарди Октябри Кабир ва рӯзи 8 Март кайҳо ба ҳукми анъана даромадаанд. Программаи онҳо албатта маросими табрику таҳнияти ветерано[illegible]ои истеҳсолот ва ба сафи коргарон дохил шудани ҷавононро дар бар мегирад. Зимистон ва тобистон дар рӯзҳои истироҳат саёҳати коллективонаи берун аз шаҳр ташкил карда мешавад, ки маршрутро худи коргарон интихоб мекунанд. Бастакорон, шоирон ва нависандагони республика меҳмонони азизи кормандони Иттиҳодия гардиданд. Комитети иттифоқи касаба барои тамошои коллективона ба театрҳо билет мехарад. Умуман комитети иттифоқи касаба ва маъмурият барои ҳифзи саломатӣ ва истироҳати меҳнаткашон маблағро дареғ намедорад. Ҳамаи ин одамонро муттаҳид карда, барои якдигарро нағзтар фаҳмидан ва бо оилаҳои ҳамдигар шинос шудан мадад мерасонад.

Ҳамин тавр, барои он ки муносибатҳои некхоҳонаю рафиқона дар коллектив як ҳолати табиии ҳаёти он гардад, бисьёр корҳо ба ҷо оварда шудаанд. Вале аъзоёни бюрои партиявӣ ва комитети иттифоқи касаба дар ҳамон маҷлиси якҷоя эътироф карданд, ки дар кори партиявӣ ва ташкилии оммавӣ норасоиҳо ҷой доранд. Қабл аз ҳама звенои миёна ва болои идоракуниро бо кадрҳои миллаташон маҳаллӣ мустаҳкам кардан лозим аст. Чунин кор пеш ҳам бурда мешуд, вале ба муҳимии проблема баҳои даркорӣ дода намешуд. Сабаби ин дар он аст, ки тақрибан бист сол қабл аз ин дар корхона ҳамагӣ даҳ фоиз намояндагони миллати маҳаллӣ кор мекарданд, аммо ҳоло онҳо бештар аз нисфи коркунонро ташкил медиҳанд. Аз ин рӯ, ҳайати миллии идоракунӣ бояд тағьир дода шавад. Ин, дар навбати худ, ба тарбияи ҷавонони навкор аз ҷумлаи ашхоси миллати маҳаллӣ таъсири мусбат мерасонад.

Ё агитацияи аёниро мисол мегирем, ки он одатан ба забони русӣ ташкил карда шудааст. Онро ба забонҳои аксарияти коркунони иттиҳодия — тоҷикӣ, ӯзбекӣ ва русӣ ба роҳ мондан лозим аст.

Дар маҷлис дар бораи тайёр кардани духтарони миллаташон маҳаллӣ барои қабул ба партия, беҳтар ташкил кардани омӯзиши забонҳои тоҷикию русӣ ва бисьёр масъалаҳои дигар гуфтугӯи ҷиддӣ ба амал омад, ки ҳақиқатан интернационалӣ шудани ин коллективи сермиллат ба ҳалли онҳо вобаста аст.

**Н. АЗАРИНА**

# Ваҳдати тазодҳо

## *Мусоҳибаи редакцияи журнал бо фақеҳон*

ҲАНӮЗ се-чор сол қабл аз ин тасаввур кардан душвор буд, ки дар паси як миз ходимони редакцияи журнали КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва фақеҳон нишинанд. Инак, чунин вохӯрӣ баргузор гардид. Ин натиҷаи бозсозӣ, демократикунонии ҳаёти ҷамъиятӣ мебошад. Албатта, муколамаи барпошуда ҳаргиз маънои аз ҷаҳонбинии атеистӣ даст кашиданро надорад: ҳар муколама кӯшиши тарафайнро барои ҳарчи бештар фаҳмидани якдигар тақозо дорад.

Таърихи башар бо ягон шакли дин, таърихи дин — бо таърихи маданият узван пайваста аст. Ва имрӯз барои кори муштарак соҳаҳои том ошкор мешавад. Инҳо мубориза барои ҷаҳони бе яроқи ядроӣ, бе ҷабру зулм, барои муносибати ғамхорона ба табиат, тарбияи маънавӣ, беҳтар гардондани муносибатҳои байни миллатҳо мебошанд.

Мо солиёни зиёд барои барпо намудани системаи кори атеистӣ, амали расмии он, гузарондани чорабиниҳо ғамхорӣ мекардем. Асосан ба даст овардани таъмини иҷрои супоришҳои истеҳсолӣ, таъмини идеологии онҳо диққат медодем, аммо одам торафт бештар чун восита ҳисоб меёфт, дар сухан мегуфтем, ки мақсади ҷамъият некӯаҳволии шоён аст. Акнун эътироф кардан лозим меояд, ки ин боиси бисьёр нокомиҳои маънавӣ гардид ва ба вавъи диндорӣ таъсир расонд.

Дар яке аз маҷлисҳои фаъолони партиявӣ (ш. Калуга, с. 1987) аъзои Бюрои Сиёсӣ, котиби КМ КПСС А. Н. Яковлев гуфта буд:

«Ҳаёт ҷиддан ва боисрор хотирнишон кард, ки муваффақиятҳои сиёсӣ ва иқтисодӣ таърихан зудгузаранд. Инсон абадист ва арзишҳои маънавӣ, ҳаёти ӯ, хушнудӣ ва ташвишҳои ӯ орзую умед ва ноумедиҳои ӯ, боварӣ ва шубҳаҳои ӯ, хулоса, ҳамаи он чи ки моҳияти ҳастии инсонро ифода мекунанд, зудгузар намебошанд. Ин ҳама маҷмӯи заминаҳои муоширати солими инсонист. Хона ва оила. Ватан ва халқ. Озодӣ ва ӯҳдадорӣ. Софдилӣ, поквиҷдонӣ ва адолат. Сулҳдӯстӣ, одамгарӣ ва олиҳимматӣ. Мардонагӣ, садоқатмандӣ ва фидокорӣ. Муҳаббат, дӯстӣ ва беғаразӣ. Табиат, нон ва об. Мақсади бузург, каломи бузург ва кори бузург. Меҳнат ва эҷодиёт. Хирад ва маҳорат ва ғайра. Дар маркази ин кор — маҳз тамоми кор, на ҷузъҳои он — бояд тавсифоти иҷтимоию маънавӣ ва ахлоқии ҷамъияту инсон қарор гирад».

«Симои асосӣ инсон аст». Ин суханони М. С. Горбачёв, ки дар муроҷиати ӯ ба ходимони маданияти ҷаҳон садо доданд, мазмуни асосии тафаккури нави сиёсиро ифода менамоянд.

Тамоми пропагандаи мо қатъиян бояд ба инсон нигаронда шавад. Албатта, бисьёр одамон имрӯз ҳам аз рӯи категорияҳои материализми илмӣ дур фикр мекунанд. Аммо онҳо ҳамроҳи мо зиндагӣ ва даст ба даст дода кор мекунанд, ҳамроҳи мо ҷамъиятро дар асосҳои некӣ ва адолати иҷтимоӣ нав месозанд. Пӯшида нест, ки ҳанӯз то ба қарибиҳо нисбати диндорон токатнопазирӣ зоҳир карда, дар мақолаву нутқҳо дар ҳаққи онҳо суханҳои айбдоркунӣ, ҳатто тамасхуромез гуфта мешуданд. Дар лекцияҳо на таблиғот, балки мазаммат афзалият

дошт. Имруз ҳам дар пропагандаи атеистӣ асосан ба танқиди қавоиди дини ислом, насронӣ, яҳуди ва ғайра диққат дода мешавад.

Мубоҳисаи идеявиро ба ҷараёни мубориза сиёсӣ равона накардан, балки нуфузи олии маънавии атеизмро барқарор намудан лозим аст. Дар баҳсу мунозираи таърихан ғоявии дин ва озодфикрӣ миллионҳо нафар одамон ширкат доранд, ки инро ба ҳисоб нагирифтан мумкин нест.

Саъю кӯшишро чи тавр бояд муттаҳид кард? Чи бояд кард, ки ба якдигар бо камоли тамкин муносибат кунем, қадру қимати инсонро эҳтиром намоем? Неруи маънавиро ба манфиати бозсозӣ чӣ тавр бояд самарабахш истифода бурд?

Ин нуктаҳои муҳим боиси мулоқоти редакцияи журнал бо факеҳон гардид.

Дар мулоқот инҳо иштирок карданд:

қозии мусулмонони Тоҷикистон Ҳоҷӣ Акбар Тӯраҷонзода,

кашиши Ҷомеаи Никольск дар шаҳри Душанбе Николай Васильевич Рыбчинский,

раиси комитети иҷроияи канисаи яҳудиёни европоӣ дар Душанбе Аркадий Исаакович Пугач.

Меҳмононро сармуҳаррири журнал Ҷ. Л. Латифов пазироӣ кард:

— Халқи советӣ, ҳамаи табақаҳои миллату халқияти он, диндорон ва даҳриён ба туфайли бозсозӣ ва ошкорбаёнӣ озодона фикру амал мекардагӣ шуданд. Бинобар ин мо бояд ҷидду ҷаҳдамонро барои бунёдкорӣ муттаҳид намоем.

Бародарӣ ва якдигарфаҳмиро ба мо на бояд фақат фоҷиаву мусибат омӯзанд. Возеҳ аст, ки фалсафаи динҳо бисёру аммо назарияи социализм ягона аст ва ин ҳамон нуқтаест, ки дар атрофи он барои абадияти корҳои хайрамон бояд муттаҳид шавем. Алалхусус ҳоло ки одамизод дар сари роҳи интихоби ҳаёту мамот истодааст. Ба он яроқи ядрои офаридаи худи инсон, муҳити заҳролуди зист таҳдид мекунанд. Вале заҳролуд шудани рӯҳ: бадахлоқӣ, ба идеалҳо эътиқод надоштани одамон, аз ҳама хатарноктар аст.

Ҷаҳонбинии умумибашарии инсондӯстӣ, сарфи назар аз дину эътиқоди одамон, бар ҷаҳонбинии шахсӣ бартарӣ дорад. Мо медонем, ки имрӯз ходимони дин ва диндорон барои сулҳу осоиш кори бузургро ба ҷо меоранд ва инро қадр мекунем. Дар айни ҳол суиистеъмол, дурӯғгӯӣ, вайроншавии оила, майпарастӣ ва дигар зуҳуроти бадахлоқӣ характери ҳақиқатан интернационалӣ пайдо кардаанд, ки магар ин оқибати ҷудоии мо нест?

Мехостем аз рӯи ин масъалаҳо мубодилаи афкор намоем.

**Ҳоҷӣ Акбар Тӯраҷонзода:**



— Худи ҳаёт тақозо дорад, ки одамони ҷаҳонбиниашон мухталиф бо камоли такмил ба ҳамдигар муносибат кунанд. Барои ҳамаамон кор бисёр аст ва мо бояд роҳҳои ҳамдигарфаҳмиро дарёбем. Дар ин олам ба инсоният бисёр чиз, аз ҷумла, он ки худаш бунёд кардааст, таҳдид мекунад. Моро муносибатамон ба табиат ва он чӣ, ки эҳсосоти миллатчигиро авҷ мегиронад, ба ташвиш меандозад.

Мутахассисони исломшинос ва дигар динҳо, умуман партия, давлат ба омӯзиши динҳо хеле дер шурӯъ намуданд. Чунин пиндошта мешуд, ки дин гӯё афсона асту он худ аз худ аз байн меравад. Ба муқобили диндорон дағалона ҳамла оварда, пропагандаи атеистӣ ноуҳдабароёна — соддалавҳона ва ғайриилмӣ бурда мешуд. Ҳамаи ин одамонро дар атрофи дин боз ҳам бештар муттаҳид мекард. Бигузор

динро танқид кунанд, вале на аз рӯи образи бадей. Диндорон ҳам маърифатноктар шудаанд ва онҳо бо гапҳои бофта ва таҳқиромез дигар муросо кардан намехоҳанд. Дар байни партияе, ки ба халқ сарварӣ менамояд, ва инчунин мусулмонон, бояд якдигарфаҳмӣ ва ҳамкории оқилона вуҷуд дошта бошад.

Ҳадиси пайғамбарамон ҳаст, ки маънояш аз ин иборат аст: байни арабу ғайриараб тафовуте нест, гап на дар сари миллат, балки дар сари фазилатҳои инсон аст. Ислом дар 28 мамлакати ҷаҳон дини расмӣ мебошад. Дар мамлакати мо мусулмонон дар Осиёи Миёна, Кавкази Шимолӣ, Қазоқистон, Озарбойҷон, Поволжье зиндагӣ мекунанд. Чунин масоҳати калони паҳншавии ислом аз он шаҳодат медиҳад, ки бисьёр миллатҳои мамлакатамон ин динро тасодуфан қабул накардаанд: вай ба дӯстӣ, интернационализм даъват менамояд, алайҳи нажодпарастӣ ва авзои миллатчигӣ мебарояд. Инсоният гӯё як бадан аст: агар ягон узви он дард кунад, пас тамоми узвҳояш азоб мекашанд.

Ҳоло чордаҳ аср аст, ки ислом бо дини насронӣ муштарак ҳаёт мегузаронад—онҳо то ба Русь паҳн гардидани дини насронӣ бо ҳам вохӯрда буданд. Ба туфайли таҳаввулоти сиёсие, ки дар мамлакатамон ба амал омаданд, одамони дину мазҳабашон гуногун бозсозиро қабул карданд. Дар ҳаёти воқеии диндорону атеистон ҳоло кори умумӣ чунон бисьёр аст, ки аз ҳам ҷудо кардани қувваҳои онҳо беақлист ва ҳатто зараровар аст.

**Н. В. Рыбчинский:** — Ҳамаи одамон бояд худро аъзои як оилае ҳис намоянд, ки дар он ҳар кас кӯшиш мекунад ҳамаи кори неки аз дасташ меомадагиро барои ҳама ба ҷо оварад ва ҳама кӯшиш мекунад, ки барои ҳар кас кор кунад, зеро он чизе ки кас барои худ намехоҳад, барои дигарон низ набояд раво бинад. Мо дар як бино зиндагӣ мекунем, мо бародарон, хоҳаронем ва ба якдигар бояд дасти мадад дароз кунем.



Калисо барои чӣ таваҷҷӯҳи одамонро ба худ ҷалб менамояд? Барои он ки вай ба онҳо диққат медиҳад, ба ҳар каси мӯҳтоҷи ёрӣ батафрика муносибат мекунад. Анъанаи дини насронӣ ба шахсияти нотакрор ва масъулияти маънавии он тавҷеҳ дорад. Дар ҳар фард шахсиятро дидан, эҳтиёҷот, ғаму ташвиш, қадру қимат ва кӯшишҳои ӯро ба эътибор гирифтан, сарфи назар аз он ки сухан дар бораи шахси диндор меравад ё атеист, ягона роҳи дуруст аст. Тарбияи маънавии одамонро бояд якҷоя беҳтар кард, дар ин кор мо хеле қафо мондаем. Акнун барои он ки ҷамъият солим гардад, вақти зиёд даркор. Калисо ба интишори маданияти оммавӣ—мероси бои маънавии асрҳо; ба муносибатҳои туфайлихӯрӣ — баҳри беҳбудии умум кор кардан; ба зӯрӣ, берахмӣ ва ҷангу ҷидол—тарғиби меҳру муҳаббати мутақобила ва сулҳи тамоми ҷаҳонро муқобил гузошта метавонад.

Дин ҳеҷ гоҳ муқобили сохти социалистӣ, мақсаду тамоюлоти коммунистӣ набуд ва намебошад. Ходимони калисо мисли атеистон, ба муқобили мастигарӣ, нашъамандӣ, фоҳишагӣ ва бадахлоқӣ мубориза мебаранд. Калисо сиёсати дохилӣ ва берунии давлатро дастгирӣ менамояд. Бисьёр ходимони он ҳоло дар байни муборизони фаъоли ярокпартоии ядрой мебошанд, онҳо шиору мақсадҳои социализмро дастгирӣ мекунанд.

Вале ба дин солиёни зиёде ҳақиқатан муносибати манфӣ доштанд. Масалан, дар охири солҳои 50-уму ибтидои солҳои 60-ум бо ҳар баҳона, ҳатто бе ягон баҳона калисо, масҷиду ибодатгоҳҳоро мебастанд. Диндоронро пешқадамони истеҳсолот намешумориданд, ҳарчанд ба ин

ном сазовор мешуданд, расмҳояшонро ба Лавҳаи фахрӣ намегузоштанд, онҳо аз ҳар мукофот маҳрум буданд. Ҳамаи ин нисбати пропагандаи атеистӣ ҳисси нобоварӣ пайдо менамуд, дар шуури ҷамъиятӣ таҳаввулоти манфӣ ба вуҷуд меовард. Ҳол он ки барои ҳаёти осоишта ва дӯстона бояд бикӯшид, зеро одам ба одам дӯст, рафиқ ва бародар аст. «Ҳар касро мисли худ дӯст дор», — гуфта мешавад дар яке аз аҳкомҳои мо. Вай мисли дигар аҳкомҳо, ба кодекси ахлоқии коммунистон ягон қадар мухолиф нест.

Бояд гуфт, ки ба муносибати навсозии ҷамъият — бозсозӣ, демократиконӣ — алҳол ба манфиати калисо тағйироте ба амал наомадааст. Ба одамони диндор ҳоло ҳам каҷ назар мекунанд. Вале бадии кор боз дар ин аст, ки диндоронро на аз калисо, балки мекӯшиданд аз ходимони дин ҷудо кунанд. Ҳоло мо робитаамонро акнун муқаррар карда истодаем.

Диндорон як мақсад доранд: ҳама якдил бошанд, чун дар як оила зиндагӣ ба сар баранд, комилэътиқод бошанд, кӯшиш кунанд, ки байни диндорону даҳриён, байни насрониёну мусулмонон муносибатҳои хуби хайрхоҳона ҳукмфармо гарданд. Ахлоқу одоби динӣ водор менамояд, ки одамон ба мусибати каси бегона шарик бошанд, шахсияти касро эҳтиром намоянд. Дар ин асос ходимони дин, ҳамаи диндорон дар кори беҳтар кардани муносибатҳои байни миллатҳо саҳми босазо гузошта метавонанд. Мутаассифона, зуҳуроти миллатдӯстӣ не, балки миллатчигӣ ба амал омада истодааст. Ин ҷо масъала ранги дигар мегирад.

Мо одобу ахлоқро танҳо ба халоиқи ба ибодатгоҳ меомадагӣ тарғиб карда метавонем. Агар иҷозат мешуд, ки гоҳо дар газетаҳо ё тавассути телевизион баромад мекардем, он гоҳ мо ба ҳамаи одамон муроҷиат карда метавонистем. Ба фикри мо, аз ин ягон бадие сар намезадагист. Охир, дар матбуоти марказӣ — газетаҳои «Известия», «Неделя», «Аргументы и факты», дар баъзе маҷаллаҳо бисьёр мақолаҳои хуб дарҷ шуданд ва баҳсу мунозараи ошкорои байни диндорон ва даҳриён, эҳтироми ақидаҳои ҳариф фақат барои фаҳмидани ҳамдигар ёрӣ мерасонад.

**А. И. Пугач:**



— Худо инсонро аз хок офаридааст, хокро бошад, аз ҳама гӯшаҳои кураи арз гирифтааст, то ки касе наранҷад, бо худи ҳамин ӯ дӯстии байни халқҳоро дар назар дошт. Пайғамбари мо ҳазрати Мӯсо гуфтааст, ки инсон ба сурати худо сохта шудааст, вале ба ӯ ду роҳ пешниҳод гардидааст: роҳи мастигарӣ, фисқу фасод ва ғайра — роҳи ҳалокат ва роҳи дӯстию бародарӣ. «Инак, роҳи хубро интихоб намо»! — даъват кардааст ҳазрати Мӯсо. Фикру зикр, виҷдон, дилу ҷони инсон ба мақсади мадад расондан ба каси дигар — мадади моддӣ, вале асосан мадади маънавӣ равона карда шудааст. Инсон аз хок рӯидааст ва бояд ба он биравад. Фаҳмост, ки агар ин ба пиронсолон рух диҳад. Аммо Арманистон-чӣ! Тоҷикистон-чӣ! Вақтҳои охир ба ҳаёти мо фоҷиаҳои даҳшатангез таҳдид карданд. Дини арманиҳо дигар аст, бо вуҷуди ин Тоҷикистон ба онҳо мадад расонд, вале вақте ки мусибат ба сари республикаи мо омад, онҳо ба мо дасти ёрӣ дароз карданд. Магар дар ин рӯйдод ба маънои пурраи ин калима интернационализми дараҷаи олӣ зоҳир нагардид? Вале интернационализм бояд рӯзмарра бошад, на ҳамон вақт зуҳур ёбад, ки ба сари касе мусибат ояд.

**Ҳоҷӣ Акбар Тӯраҷонзода:**

— Вақте ки дар Арманистон фоҷиа рӯй дод, мо рӯзи намози ҷумъа ба ҳамаи диндорон муроҷиат кардем. Баъди муроҷиати аввал онҳо бештар аз 20 ҳазор сӯм ҷамъ карданд.

**Н. В. Рыбчинский:**

— Мо ҳам ба ҳисоби Арманистон 10 ҳазор сӯм гузарондем, 5 ҳазор сӯм ба зарардидагони Ҳисор додем, пеш аз ин 3 ҳазор сӯм ба Чернобыль фиристода будем. Умуман калисои СССР, аз ҷумла калисои православии Русь, ҳар сол ба Хазинаи сулҳ бештар аз 30 миллион сӯм, ба Хазинаи ҳифзи ёдгориҳои маданият қариб 5 миллион сӯм, барои такомулу таҷдиди ибодатгоҳҳо, ки бисьёрие аз онҳо ёдгориҳои маданият ҳам мебошанд, қариб 45 миллион сӯм ҷудо мекунад.

Накӯкорӣ яке аз вазифаҳои асосии калисо мебошад, ки он дар рӯи замин бояд кори нек ва сарпарастиро ба ҷо оварад. Калисо аз худи асрҳои аввал нисбат ба одамон сарпарастӣ зоҳир намуд—аз калимаи «сарпарастӣ» амалдорони давлатӣ меҳаросиданд. Мо ҳоло ҳам барои мададгорӣ одамони худро ба хонаҳои пиронсолон мефиристем, агарчи давлат ба онҳо ғамхорӣ мекунад. Вале шахсоне бисьёранд, ки ба ёрии маънавӣ мӯҳтоҷанд. Русҳо одамони ниҳоят некхоҳ мебошанд, онҳо ба одам, сарфи назар аз миллату мазҳабаш, ҳамеша хайрхоҳу меҳрубонанд. Ҳоло дар калисо ҳам бисьёр корҳо тағйир меёбад, ёрию сарпарастӣ беш аз пеш ҳадафмандтар шуда истодааст. Мо ба қонуни хайрот хеле интизорем. Гап дар сари он аст, ки калисо дар фаъолияти инсондӯстии ин ё он ташкилоти ҷамъиятӣ ширкат дошта ё ба аҳолии ноҳияҳои том мадад расонда, ба хайрот ҳуқуқ дорад. Вале миссияи иҷтимоии калисоро фақат бо ҳамин маҳдуд кардан мумкин нест. Қавми калисо ба шахсони солхӯрда, беморон ё ба мусибатзадагон ёрии имконпазир расонда метавонад. Сарпарастӣ ҳам ӯҳдадорӣ ва ҳам вазифаи диндори ҳақиқии насронӣ мебошад. Бинобар ин маҳдудиятеро бартараф бояд кард, ки ба калисои православии рус барои иҷрои вазифаю ӯҳдадориаш халал мерасонад.

**А. Н. Пугач:**

Дар китобҳои мо — Инҷил, Қуръон, Таврот — арзишҳои умумиинсонӣ сабт шудаанд. Дӯст доштани халоиқ, ҳурмати падарро ба ҷо овардан, одамкушӣ, дуздӣ, зинокорӣ накардан аз ҷумлаи онҳо мебошанд. Мо одамонро дар тарғиботи худ ба ин даъват менамоем. Ман мӯътақидам, ки шахси ҳақиқатан диндор на дуздӣ мекунаду на одамкушӣ. Ё худ асло қонунро вайрон намекунад.

**Ҳоҷӣ Акбар Тӯраҷонзода:**

Мо мехоҳем, ки диндорон қонунҳоро вайрон накунанд. Аммо давлат ҳам бояд қонунгузории оиди динро бештар риоя намояд.

Масалан, ҳоло дар мамлакати мо бештар аз 750 иттиҳодияи мусулмонон амал мекунад. Вале ҳар касе, ки бо вазъи маҳаллаҳои мусулмоннишин шинос аст, медонад, ки иттиҳодияҳои қайднашуда—ба ном «масҷидҳои мувозӣ» бисьёранд ва онҳо аз масҷидҳои қайдшуда susттар амал намекунанд. Онҳо барои чӣ пайдо мешаванд? Асосан барои он ки кормандони дахлдор ба қайди онҳо мамониат мерасонанд.

Дар вилояти Хатлон, дар районҳои Файзобод, Комсомолободи республика амалан масҷид нест ё хеле кам аст. Маҳз барои ҳамин масҷидҳо чун чойхона ва клубҳо пайдо мешаванд. Дар ин гуна «масҷидҳо» кӣ тарғибот мегузаронад, касе намедонад: на мо, на ҳукумат. Мувофиқи маълумотҳои мо, фиребгарон ҳам кам нестанд. Хуб аст, ки ҳоло вазъият тағйир ёфта истодааст. Агар дар ҳар район масҷиди нав ба қайд гирифта шавад, мо ба онҳо одамони нағз медонистаамонро таъин меку-

нем. Дар акси ҳол мо бо амали хеш мардумро ба вайронкунии қонун маҷбур менамоем.

Бояд гуфт, ки дар худи ҳамон вилояти Хатлон хурофот ҳанӯз бисьёр аст. Мисолҳое кам нестанд, ки одамон дар хона як ахлоқ доранду дар кӯча ахлоқи дигар, барои матбуот ахлоқи сеюм. Дар кори таълиму тарбияи мактабҳо, тайёр кардани кадрҳо камбудиҳо бисьёранд. Ё масъалаи забони давлатиро гирем, ки ҳоло он васеъ муҳокима мешавад. Ман тарафдори онам, ки забони тоҷикӣ ҳамин хел забон шавад. Вале ман зидди онам, ки одамони миллаташон дигар ба омӯхтани забони тоҷикӣ маҷбур ва барои надонистани ин забон таҳқир карда шаванд. Мо забони худро гум карданӣ нестем, вале бо он маҳдуд шудан ҳам намехоҳем. Бо забони тоҷикӣ, агарчӣ вай давлатӣ бошад ҳам, ба арсаи ҷаҳонӣ баромадан мумкин нест. Ин фақат тавассути забони русӣ муяссар мегардад. Забону маданияти ҳамаи миллатҳои сокини республикаро бояд эҳтиром кард. Мо инро ба халқ хоҳем фаҳмонд. Вақте ки русҳоро саросар таҳқир мекунанд, ин зуҳуроти бемаданиятист, зеро ба сари мо мусибатро русҳо наовардаанд. Магар худи мо шаккокии миллӣ, хушомадгӯӣ зоҳир накардаем? Ба ҳамаи падидаҳои бо эҳсосоти миллӣ алоқаманд бояд тоқатовар бошем ва ба он дуруст муносибат намоем.

**А. И. Пугач:**

— Ғайр аз русҳо забони русиро яҳудиён нағз медонанд. Вале мо мехостем забони худро ҳам бидонем. Дар айни ҳол магар забони русиро надонистан мумкин аст?! Ва умуман кас чи қадар ки бисьёртар забонҳоро донад, ҳамон қадар барои худи ӯ беҳтар аст.

**Н. В. Рыбчинский:**

— Дар митинге, ки 24 февраль дар пойтахти республика барпо гардид, дар байни шиорҳо чунин шиор ҳам буд: «Зинда бод Горбачёв!» «Забони русӣ — забони Горбачёв».

**Ҳоҷӣ Акбар Тӯраҷонзода:**

— «Забонро донӣ, аз шарри душман эмин мемонӣ». Ин каломи пайғамбар аст.

**Н. В. Рыбчинский:**

— Вале забони русӣ бояд ҳамчун забони байналмиллӣ ба кор бурда шавад. Ман аз Украина ҳастам, дар хона бо завҷаам бо забони украинӣ гап мезанам ва инро дуруст мешуморам. Забони русиро нағз медонам. Дар Тоҷикистон ман чор сол боз истиқомат дорам. Мехостам, ки забони тоҷикиро бо завқ омӯзам, вале ба худам, хусусан дар ин синну солам, ин кор хеле душвор аст. Курсҳои махсус лозиманд. Ягон қонун маҷбур карда наметавонад, ки фардо ҳама ба як забон гап зананд. Албатта, ҳангоми гузаштани ягон митинги серодам, ки дар он намояндагони миллатҳои мухталиф ҳузур доранд, тарҷумаи синхронӣ (яквақта) лозим аст. Ман ҳамчун аъзои президиуми Хазинаи тоҷикистонии маданият ба яке аз маҷлисҳои он омадам, ки дар он ҷо аз аввал то охир ба забони тоҷикӣ сухан ронданд. Шахси ин забонро намедонистагӣ танҳо як худи ман набудам. Ҳис мекардам, ки сухан дар бораи мақсадҳои наҷиб мерафт.

**Ҷ. Латифов:**

— Дар тӯли солиёни зиёде бисьёр проблемаҳо ғун шуданд. Ҳамаи онҳоро якбора ҳал кардан мумкин нест. Аммо баъзе корҳо оғоз ёфтанд. Дар республикаи мо фақат дар давоми як сол ба забонҳои немисӣ, қирғизӣ, тоторҳои Қрим радиошунавонӣ ташкил карда шуд. Дар Душанбе ошхонаҳои таомҳои тоторӣ, кореягӣ, немисӣ, магазини китобҳои ӯзбекӣ пайдо шуданд. Дар Ӯзбекистон ба забони тоҷикӣ рӯзномаҳо мебарома-

дагӣ шуданд. Ҳоло муҳимаш аз даст надодани асосҳои демократӣ мебошад. Дар ин бора бояд ҳама бо тамоми ҷиддият ва масъулият фикр кунанд.

Дар хусуси забони тоҷикӣ бошад — ман забони тоҷикиро бад донистани худи тоҷиконро дар назар дорам, пас ба ин на фақат илми забоншиносӣ, балки ҳам органҳои маданият, ҳам мактаби олӣ айбдоранд. Умуман чунин холатро мӯътадил шуморидан мумкин нест, ки дар тамоми солҳои пешина доир ба забон ягон қарор қабул карда нашуда буд. Танҳо соли гузашта қарори КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон «Дар бораи чораҳои минбаъда беҳтар кардани таълим ва омӯзиши забонҳои тоҷикӣ ва русӣ» қабул карда шуд. Ба надонистани забонамон аз бисьёр ҷиҳат худамон ҳам айбдорем, зеро дар ин кор беҳавсалагӣ зоҳир менамоем. Ин ҳолатро бояд ислоҳ кард. Аммо худро аз дигарон ҷудо карда мондан лозим нест, дар акси ҳол вазъияти ислоҳнопазир рух медиҳад. Дар бораи ҳамаи ин ҳам бо атеистон ва ҳам бо диндорон гуфтугӯ бояд кард: вазифаи ҳамаи одамоне, ки ба ғояҳои инсондӯстӣ содиқанд, вазифаи ходимони дин тарбия кардани инсон аст.

Аз вақте ки Совети Комиссарони Халқии РСФСР «Дар бораи аз давлат ҷудо кардани калисо ва аз калисо ҷудо намудани мактаб» декрет қабул кард, 70 сол пур шуд. Ин декрет нуктаҳои марксистӣ-ленинии озодии виҷдонро ҳамчун ваҳдати диалектикии озодии диндорӣ ва ақидаҳои атеистӣ пойдор карда буд.

Ҳанӯз соли 1905 В. И. Ленин дар мақолааш «Социализм ва дин» навишта буд: «Ҳар кас бояд ба кадом дине ки хоҳад тамоман озодона эътиқод дошта бошад ва ё ҳеҷ як динро эътироф накунад, яъне даҳрӣ бошад... Дар ҳуҷҷатҳои расмӣ ҳатто ёдоварӣ кардани ин ё он дину мазҳаби гражданинҳо бояд бечуну чаро барҳам дода шавад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 10, саҳ. 76). Асоси декрети соли 1918 қабулгардидаро маҳз ҳамин принципҳои бо рӯҳи демократизм ва эҳтироми эҳсосоти диндорон фарогирифташуда ташкил намуданд. Фаромӯш кардани онҳо ба ҷамъияти мо зарари калон овард. Шубҳае нест, ки ҳамин принципҳо дар қонуни ҳоло таҳияшавандаи озодии виҷдон боқӣ мемонанд. Ва ин асос медиҳад умед бандем, ки мо аз даъвои ҳаққонияти худ ба ҷустуҷӯи роҳҳои имконпазири якҷояи беҳбуди мамлакатамон, ки дар он зиндагӣ мекунем, накӯаҳволии халқамон, ки ба он хизмат мекунем, шурӯъ менамоем.

Барои дар сӯҳбат ширкат варзиданатон ташаккур.

**Нигорандаи сӯҳбат В. БЫКОВА.**

# САҲИФАҲО АЗ САОДАТИ ИНСОН

Қиссаи саодатро танҳо ҳаёт меофарад. Ва саҳифаҳои он бешуморанд: чӣ қадар умр ба сар барӣ, саҳифаҳо низ ҳамон қадар зиёд мешаванд. Барои саодатмандӣ ба инсон чӣ лозим? Аз ҳама асосиаш ин сулҳу осоиш, тани сиҳату хотири ҷамъ, ҳавои тоза, кори дилхоҳ, оилаи аҳл ва дӯстони хайрхоҳу дилогоҳ.

Мо дар бораи якчанд одамони хушбахти миллатҳои мухталифе нақл мекунем, ки намояндагони халқҳои дигарро шарики ҳаёти хеш интихоб кардаанд. Ба шумо рӯзгори аҳлона ва хушу хуррамӣ орзумандем, оилаҳои сермиллат!

Саҳифаи аввал.

## ҚАРО ВА ЛЮБА

СИННИ Қаро аз чил андаке гузаштааст. Қоматаш баланд нест, вале бардаму бақувват ва серғайрат аст. Дар чеҳраи ӯ зуд-зуд табассуми ширину каме шармгинона ҳувайдо мегардад. Дар бораи худ ва оилааш бо майли том нақл мекунад, ҳис карда мешавад, ки завҷа ва фарзандонашро дӯст медорад, бо онҳо фахр мекунад.

— Ман зодаи собиқ вилояти Кӯлобам, вале аз панҷсолагӣ дар райони Вахш истиқомат дорам. Айёми бачагӣ ва ҷавониамро нағз дар хотир дорам. Қишлоқи мо — Комсомол, амсоли қишлоқҳои атроф, сермиллат буд. Танҳо дар кӯчаи мо, ба ҷуз тоҷикон, русҳо, ӯзбекон, немисҳо, тоторҳо, украинҳо зиндагӣ мекарданд. Мо, бачаҳо, якҷоя бозӣ мекардем, ба хонаҳои якдигар меҳмон мешудем — ризқу рӯзии ҳама ёфт мешуд. Ҳамин тавр ман забонҳои русӣ ва ӯзбекиро ҳангоми бозиҳои бачагона омӯхтам. Ҳамаи рафиқонам ҳам, қатъи назар аз миллаташон, ба забонҳои русиву ӯзбекӣ ва тоҷикӣ ҳарф мезаданд. Росташро гӯям, он вақтҳо мо чӣ будани миллатро намедонистем. Бигузор Саша нисбат ба ман маллатар бошаду Анвар сияҳтар, чӣ фарқ дорад? Ҳамаамон як хел камбағалона ҳаёт ба сар мебурдем, либосамон низ қариб як хел буд, танҳо дар хонаҳоямон суруду рақсҳо дигар буданд. Ҷавониамон дар қишлоқ хушҳолона мегузашт: дар клуб рақс ташкил меёфту кино намоиш дода мешуд, кружоки драмавӣ амал мекард. Ҳамаи мо мисли бародарону хоҳарон будем.

Вале тадриҷан ҳама чиз тағйир ёфтан гирифт. Дар райони мо сохтмони ГЭС-ҳои Шаршара ва Марказӣ, дар ҳамсояшаҳри Калининобод бошад, сохтмони ГЭС-и Сарбанд вусъат ёфт. Сипас сохтмони заводи нуриҳои азотии Вахш низ оғоз ёфт. Русҳову немисҳо, ки аксаран одамони ҳунарманду ихтисоснок буданд, ҳамроҳи оилаҳои худ дар назди сохтмон ҷой мегирифтанд. Аз паси онҳо дигарҳо низ кӯчида мерафтанд.

Қаро ин ҳамаро бо аламу ҳасрат нақл менамуд. Вай он айёми гузаштаи бачагии беғаму бепарвоёнаро таассуф мекарду ёди дӯстии бачаҳои малламӯю сияҳмӯй, ёди он шабҳои хуши ҷавонӣ менамуд, ки дар клуб рақси зебову дилрабои тоҷикӣ бо рақси украинии гопак иваз мешуду суруди халқии русии «Дар саҳро ниҳоли тӯс буд»-ро ҳама баробар

мехонданд. Шояд таъсири ҳама ин бошад, ки рӯзҳои охири хизмати аскариаш ин ҷавони баркамол бо Люба ном русдухтар вохӯрд.

Любовь Павловна, ё худ ҳамту Люба, чунон ки ӯро ин ҷо ҳамин тавр меноманд, дар шӯъбаи қайди беморхонаи деҳа кор мекунад. Асло гумон намекунед, ки ин зани газгӯшти сафедруи дар тан либоси оддиву озода модари серфарзанд аст.

— Он вақтҳо ман баъди хатми омӯзишгоҳ дар комбинати гӯшти Тула кор мекардам. Қоргар намерасид ва боре ба цехи мо аскаронро оварданд. Ҳардуямон ҷавон будем. Аввалҳо ману Қаро ба якдигар бо қираи чашм менигаристем, сипас рӯзе ӯ маро ба клуб даъват намуд. Баъди чанд муддати шиносой Қаро таклифи издивоҷ намуд, аввал ман гаранг шуда мондам. Ҳамроҳи ӯ ба рақс рафтан як гапу тамоми умр бо ҳам зистан гапи дигар аст. Росташ, ҷавон хушҳолу зиндадил ва меҳрубон, вале ба ҳар ҳол бегона аст, на маҳаллӣ, волидонам чӣ мегуфта бошанд, аз дил мегузарондам ман...

Аскар Искандаровро ҳам дар қисми ҳарбӣ бо оғӯши кушода истиқбол накарданд.

— Зан гирифтаниам, мегӯӣ, — пурсид бо қавоқи овезон командир Карпачев, — нағзакак фикр кардӣ? Шумо, олуфтаҳоро, медонам: сари духтаракро гаранг мекунеду ҳамин ки аз хизмат ҷавоб шудед, номашро ҳам фаромӯш мекунед. Хайр, Маша, то боздид, ғам махӯру парво накун.

— Номаш Маша не, Люба, рафиқ командир, ман ӯро дӯст медорам, ҳақиқатан нағз мебинамаш.

Он гоҳ ӯ ба Қаро панҷ рӯз мӯҳлат дод. Агар аз қавлат нагардӣ, зан гир, вале шаъну шарафи аскарро ба замин назан.

Мактуби Любаро, ки дар он аз модар фотиҳа металабид, Федосья Герасимовна аз аввал то охир бо ашки дида хонда баромад.

— Охир ту моро ба кӣ партофта меравӣ, духтаракам, дар Осиёат чӣ тавр зиндагӣ мекунӣ, ятимаки ман, — нола мекард ӯ.

Падараш — шахтёри аслӣ Павел Александрович Береж марди камгап буд.

— Охир, вай зиндагӣ мекунад, бигузор худаш ҳал кунад. Кӯдак нест-ку...

Дар ин мобайн отпуски охирини Қаро наздик омад. Вай ба хонаашон сурати Любаро ҳамроҳ гирифта рафт. На модар ва на бародари калониаш аз нияташ нагардонданд.

— Худат фикр кун, бародарҷон, фикр кун, — гуфт танҳо бародараш ҳангоми хайрухуш, — оё як духтари бегона ба ту зани хуб шуда метавонад, урфу одатҳои моро меписандад ва эҳтиром мекунад, оё духтари шаҳрӣ ба шароити қишлоқ тоб меоварад?

Тӯйро бевосита дар қисм гузарonданд.

Баъди аз аскарӣ ҷавоб шудани Қаро қарор доданд, ки дар ҷои хизмати ӯ — Калуга зиндагӣ кунанд. Қаро акнун ба ҳаёти Россия одат карда истода буд, ки аз Тоҷикистон мактуб, сипас телеграммаи пурҳаяҷон омад. Модараш сахт бемор шуда, писари хурдиашро ба хона даъват мекард. Волидайни Люба дилу бедилон ба рафтани духтару домодашон розӣ шуданд: охир ин ҷо зинагиашон бад набуд, кӣ медонад дар ҷои «бегона» он чӣ тавр сурат мегирад.

Дар зодгоҳи шавҳараш барои Люба ҳама чиз аҷибу ғалатӣ буд: ҳам кӯҳҳои бори нахуст дидааш, ҳам бозорҳои пурмеваю серодам ва ҳам худи мардум — сару либос, тарзи ҳаёташон. Вале ӯ аллакай ба худ қарор дод, ки ҳамаи ин акнун барояш тамоми умр азизу қарин хоҳад буд ва ҳар чи тезтару бештар омӯхтан, фаҳмидан ва пазируфтан даркор аст. Забон, урфу одатҳоро бо машаққат аз худ менамуд, вале мекӯшид ҳамаашро худаш омӯзаду ба ҷо орад, вале ҳамин ки ба ягон чиз фаҳмаш нарасид, аз маслиҳат пурсидан ибо намекард. Шавҳараш низ бисьёр кӯмак мерасонд.

Баъди чанде Любаро аз тоҷикдухтари ҳақиқӣ фарқ кардан мумкин набуд. Пас аз як сол ҷавонон хонае сохта, дар он алоҳида зиндагӣ мекардагӣ шуданд. Қаро дар қишлоқашон киномеханик шуда кор мекарду Люба писари нахустинашон — Рустамро калон мекард. Баъди вай Истам ба дунё омад, сипас яке аз паси дигар чор духтар — Дилбар, Хайринисо, Ганҷинисо, Зебо ва боз писаронашон Аъзаму Ҳакимшо таваллуд ёфтанд. Фарзандонашон хушахлоқу хушандом ба воя мерасиданд. Дар кӯдакиашон Люба бисьёр вақт ба онҳо суруди русии алларо мехонд, ва ле забони асосии оила забони тоҷикӣ гардид, фарзандон маҳз онро забони модариашон мешуморанд. Вале ҳамаашон забони русиро низ ба хубӣ медонанд.

Ҳозир дар қишлоқи Комсомол оилаҳои миллати европоӣ қариб намондааст. Дар кӯча фарзандони мӯяшон нимсиёҳи Қаро ва Люба дар байни писаракону духтаракон фарқ карда меистанд. Пурсон шудам, ки ба фарзандони онҳо чӣ хел муносибат менамоянд, оё бачаҳо таъна намезананд, охир кӯдак кӯдак аст, на аз рӯи кина, балки аз нодонӣ ягон гапро гуфта монданаш мумкин.

— Ягон хел таънаро нашунидаам, — ҷавоб дод Қаро, — ҳам мо ва ҳам фарзандонамон бо ҳамсояҳо дӯстонаву аҳлона зиндагӣ мекунем. Чунон ки пештар ҳам дар қишлоқамон касе одамонро аз ҷиҳати мансубияти миллиашон ҷудо намекард, ҳоло ҳам ҷудо намекунад: аз ҳама асосиаш одам хуб бошад, миллати вай чӣ фарқ дорад. Ғайр аз ин, фарзандони мо ҳама худро тоҷик мешуморанд.

Фақат ҳаминашро бояд гуфт, ки Искандаровҳо, мисли аксарияти оилаҳои серфарзанд, аз ҷиҳати моддӣ танқисӣ мекашанд. Барои бештар пул кор кардану зиндагиро беҳтар намудан ҳашт сол қабл аз ин Қаро ба кори нонвойхона гузашта, устои нонпаз шуд. Хоҷагии ёрирасони шахсиашон низ кӯмак мерасонад. Модагов ва якчандто мурғ нигоҳ медоранд. Ба қарибӣ ҷавонаеро ба 1100 сӯм фурӯхтанд. Баъзе маҳсулоташонро ба бозор ҳам мебаранд — оила ҳар сол қариб ним тонна ангур мефурӯшад.

Вақте ки ман дар комитети партиявии район бори аввал аз хусуси оилаи Искандаровҳо шунидам, маро махсусан ҳамин чиз муттаҳайир сохт, ки якчанд сол қабл аз ин Қаро волидони Любаро низ аз Россия овардааст.

...Дари квартираи якхонаи яке аз кӯчаҳои маркази посёлкаи Вахшро зани солхӯрда, вале ҳанӯз бардаму бақуввате мекушояд. Аз Федосья Герасимовна хоҳиш намудам, ки чӣ тавр ба Тоҷикистон омаданашро нақл кунад.

— Шавҳарам аз хурдсолӣ дар шахтаҳо ангишт меканд. Дар ҷанг иштирок дошт, Ҳозир ба нафақа баромад.

Федосья-бибӣ қуттичаи пур аз мукофотҳоро гирифта мекушояд.

— Ана ин ордени Революцияи Октябрь, ин ордени Ҷанги Ватанӣ, инҳо— медальҳо, Грамотаҳо низ ҳастанд, онҳо дар ҷомадонанд. Вале Павел Александрович вақтҳои охир гоҳ-гоҳ бемор шудан гирифт. Аз ин рӯ, духтурон тавсия доданд ба ҷое кӯчад, ки ҳавояш хушк аст. То он дам мо борҳо меҳмони Любаю домодамон шуда будем. Водии Вахш ба мо маъқул шуда монд. Одамонаш ҳам хубанд, ҳамдигарро эҳтиром мекунанд. Инак мо мактуб навиштем ва дере нагузашта Қаро расида омад, то моро ҳамроҳаш бубарад. Хонаамонро фурӯхта ба Тоҷикистон омадем. Аввалҳо ҳамроҳи фарзандонамон зиндагӣ кардем, баъд дар паҳлуи хона утоқи иловагие сохтем. Се сол ба ҳамин минвол ҳаёт ба сар бурдем. Ба домодамон барои харидани «Москвич» як миқдор пул додем. Вале ким-чи хел дилтангу зиқ шудем: ғайр аз фарзандонамон бо касе гуфтугӯ карда наметавонистем, мо забони халқи маҳаллиро намедонем, русҳои дигар бошанд, дар ин ҷо намондаанд. Дар ин ҷо ҳаммом ҳам нест, магазин дур аст, ҳезум ёфтан ҳам душвор.

Шавҳарам ба комиссариати ҳарбӣ ва ба комитети районии партия

рафт. Хоҳишашро ба ҷо оварда, ба ӯ ҳамчун ба ветерани Ҷанги Бузурги Ватанӣ ва инвалиди меҳнат квартира доданд. Мо ба ин ҷо кӯчида омадем ва инак зиндагӣ дорем. Фарзандонамон моро фаромӯш намекунанд. Қаро қариб ҳар рӯз аз ҳоламон хабар мегирад, Люба ҳамроҳи наберахоямон танҳо рӯзҳои истироҳат ва ид меоянд. Домодамон дар порчаи замини паси тиреза ток, ниҳолҳои гуногун ва гули садбарг шинонд. Акнун зиндагӣ кардан мумкин, яздон фақат саломатӣ диҳад, мешавад. Ҳамсояҳоямон одамони хеле хубанд, дӯстонаву аҳлона зиндагӣ дорем, ҳама ба якдигар кӯмак мерасонанд. Акнун асло пушаймон нестем, ки Люба шавҳари тоҷик кард: халқи ин ҷо олиҷаноб аст. Охир тоҷикону русҳо аз ҳамдигар чӣ фарқ доранд? Фақат ранги пӯсту мӯяшон, боз урфу одаташон каме тафовут дорад, вале охир ин ба аҳлонаю осоишта зиндагӣ карданамон, ба эҳтироми ҳамдигар ягон халал намерасонад.

Боз ҳамроҳи Қаро ва Люба сӯҳбат мекунем.

— Шумо бист сол боз якҷоя зиндагӣ доред, то тӯи нуқрагиатон каме вақт мондааст, вале агар аз рӯи виҷдон гӯем, оё шумо аз ин тавр сурат гирифтани ҳаётатон пушаймон нестед?

Қаро: — Албатта, не. Ман ҳаёти дигар, бидуни Люба завҷаи дигарро тасаввур намекунам.

Люба: — Ба ҳаёти нав одат кардан бароям, албатта, осон набуд, аз зодгоҳам, аз халқи худ ҷудо шудан низ басо душвор буд. Вале ин сарзамин, мардуми он кайҳо барои ман азизу қарин гардидаанд. Аз ҳама асосиаш якдигарро сидқан дӯст доштан, барои зиндагии якҷоя хоҳиши самимӣ доштан аст. Лекин бояд дар хотир дошт: муносибати боэҳтиромона ба волидони шавҳар боиси эҳтироми шавҳар ба зан низ мегардад.

— Қаро, бисьёр тоҷикписарон духтараконии миллати дигарро ба хонаашон меоранд. Барои он ки зиндагиашон, айнан монанди ҳаёти ту ва Люба сурат гирад, пур аз меҳру муҳаббат, аҳлона ва хушу хуррам бошад, ба чунин писарон чӣ маслиҳат додан мехостӣ?

— Аз ҳама асосиаш марди ҳақиқӣ будан даркор. Ба маслиҳату насиҳати калонсолон гӯш дода, ақли худро ба кор андохтан ва баъд ба як қарор омадан зарур аст. Ба ҳеҷ ваҷҳ ҳаёти духтаракро барбод додан даркор нест. Ана он гоҳ ҳама корҳо баҷо мешаванд.

Саҳифаи дуюм.

## БА ЗАБОНИ МЕҲРУ МУҲАББАТ

ОНҲО тақрибан ҳамсоланд ва ҳар се дар мактаби миёнаи № 6, ки дар ҳудуди совхози ба номи Киров воқеъ аст, омӯзгоранд—ӯзбекон Ҳайдар Эгамбердиев, Холмат Чоршанбиев ва тоҷик Мирзо Қодиров аз фанни математика дарс мегӯянд.

...Аз вақте ки муаллими самарқандӣ Ҳайдар Эгамбердиев ва ҳамшираи шафқат Нина Филипповна Меднова — хатмкунандагони донишкадаҳои олиро тақдир ба яке аз қишлоқҳои совхоз овард, зиёда аз сӣ сол гузашт. Ҳар ду ҷавони нав ба маҳалли бегона омадагӣ бо ҳамдигар наздикӣ пайдо карданд. Якҷоя ба кино мерафтанд, якҷоя китоб мехонданд. Нина ба Ҳайдар забони русӣ меомӯхту Ҳайдар ба ӯ забони ӯзбекӣ Сипас ба якдигар ошиқ шуданд.

Дар худи отпуски аввалини баъди тӯй Нина шавҳари ҷавонашро ба Москва бурд, то ӯро ба хешовандонаш нишон диҳад. Ҷавони хушрӯву хушандом, боадабу хушмуомила ба ҳама маъқул шуд. Ба волидайни Ҳайдар низ арӯс табъи дил буд.

Баъди як сол писари нахустинашон ба дуньё омад, ба ӯ Валера ном доданд. Баъди вай духтарашон Наташа таваллуд ёфт. Вале Ҳайдар расму одатҳои миллии худро низ фаромӯш намекард, онҳоро ба зану фарзандонаш низ ёд дод. Меҳмонхонаашонро аз рӯи русуму

анъанаи миллӣ ҷиҳозонида буданд. Меҳмонҳоро ҳам аз рӯи русуми мухталиф — якеро бо услуби русӣ ва дигареро бо услуби ӯзбекӣ истиқбол менамуданд. Дар китобхонаи шахсӣ миқдори китобҳо ба ҳар ду забон баробар аст. Ҳам ба волидон ва ҳам ба фарзандон суруду таронаҳои пурҷозибаи русӣ ва рақсҳои шӯрангези ӯзбекӣ як хел қарину мӯътабар буданд. Валера ва Наташа забони падар ва забони модарашонро нағз медонистанд, ба забони тоҷикӣ низ ҳарф зада метавонистанд. Росташ, дар мактаб ба забони русӣ таълим мегирифтанд, хонданашон нағз буд. Амсоли падару модари онҳо волидони нисфи хонандагони синфашон одамони гуногунмиллат буданд.

Дониши мукаммал, ба хубӣ донистани забони русӣ имкон доданд, ки Валера ба Институти энергетикаи Москва ва Наташа ба Институти тиббии Тоҷикистон ба номи Абӯалӣ Ибни Сино дохил шаванд. Ҳозир ҳар ду мутахассисоне мебошанд, ки дар байни коллективашон обрӯю эътибори баланд доранд. Дар ҳаёти оилавӣ бошад, онҳо қисмати волидонашонро такрор намуданд: писар ба русдухтар — Светлана хонадор шуд, духтар ба қарибӣ ба ӯзбекписар Тоҳир Усмонов ба шавҳар баромад. Ба тӯи онҳо қариб тамоми сокинони кӯчаи Айнӣ, ҳамкорону дӯстонашон аз посёлкаи Қиров, ки дар он Эгамбердиевҳо қариб сӣ сол боз зиндагӣ мекунанд, ҷамъ омаданд. Дар байнашон тоҷикону ӯзбекҳо, русҳову украинҳо ва намояндагони бисёр миллатҳои дигар буданд — ҳамаашонро номбар кардан маҳол аст, охир дар совхоз намояндагони дувоздаҳ миллат ҳаёт ба сар мебаранд. Ва ба кадом забоне, ки онҳо ҳарф зананд, он забон забони эҳтирому муҳаббат буд.

...Ҳаёти Холмат Чоршанбиев аввалҳо басо душвор буд. Ӯ аз бачагӣ ятим монд. Соли 1943 бародари ягонааш дар ҷанги назди Харьков ҳалок шуд, ӯ ҳангоми ба фронт рафтанаш ба Холмати хурдсол гуфта буд: «Агар ман ҳалок шавам, бикӯш то касби маро бигирӣ, муаллими математика бишав, ин илм ояндаи калон дорад».

Холмат дар мактаб-интернати Қӯрғонтеппа таҳсил намуд. Онро расо чил сол қабл аз ин хатм намуда, якбора дар мактаби қишлоқ муаллим шуд. Баъди як сол хоҳиши бародарашро ба ҷо оварда, ба факультети физикаю математикаи Институти давлатии педагогии Душанбе дохил гардид, ҳарчанд, ки адабиёту таърихро бештар дӯст медошт. Ҳанӯз дар студентиаш ба Евдокия Кадочникова хонадор шуд.

Бе ягон хел дастгирӣ, бе кӯмаки калонсолон ба оилаи ҷавон қомат рост кардан чӣ қадарҳо душвор буд! Солҳои баъди ҷанг, солҳои гуруснагӣ буданд. Вақте ки Холмат боз ба кор даромад, зиндагиашон мӯътадилтар гардид. Тамоми носозгорӣ, камбағаливу ғурбати рӯзгорро маҳз меҳру муҳаббати ҳамдигарии зану шавҳар, ёрию дастгирии атрофиён рафъ менамуданд.

Бист соли охир Чоршанбиевҳо дар посёлкаи ба номи Қиров зиндагӣ мекунанд. Евдокия Евдокимовна аллакай дар нафақа мебошад, ба Холмат барои баромаданаш ба нафақа камтар аз як сол мондааст. Се фарзанд тарбия намуда, ҳамаашонро маълумоти олидор карданд. Писарашон Алексей дар ГЭС-и Сарбанд инженери навбатдор шуда кор мекунад. Духтаронашон — Наталья ва Елена муаллима мебошанд. Духтари калонӣ пешаи падарро интихоб намуд ва бо ӯ дар як мактаб кор мекунад. Падарарӯси Алексей (падари Ольга Ураловна) низ ӯзбеку модарарӯсаш рус мебошад. Падаршӯи Наталья низ тоҷику модаршӯяш рус аст.

Хонаи кӯҳнасохти муаллим бегоҳиҳо серодам мешавад. Махсусан ҳини ба меҳмонӣ омадани оилаи писар ва духтари хурдиашон, ки аз онҳо ҷудо зиндагӣ доранд. Тифлакони малламӯю сиёҳкокул аз утоқе ба утоқе давутоз мекунанд, дар як вақт алфози гуворои тоҷикӣ, русӣ ва ӯз-

бекӣ шунида мешавад. Онгоҳ Холмат-бобо девони шоири дӯстдоштааш — Ҳофизи Шерозиро ба як сӯ гузошта, бо кӯдакон ғарқи бозиву шодӣ мегардад.

...Завҷаи Мирзо Қодиров Майрам Ҷӯраева ӯзбек аст. Соҳиби ду духтар мебошанд. Шавҳари Санавбар тоҷику шавҳари Дилбар ӯзбек.

Дар мактаб баробари сулолаи се нафар математикҳои мо амсоли зану шавҳарҳо Вячеслав Саидазимович Мамадалиев ва Лариса Ивановна Лесюк, дигар оилаҳои сермиллат низ ҳастанд. Падари Вячеслав ӯзбеку модараш украинзан, Лариса бошад — украинзан аст.

Саҳифаи сеюм.

## ҲАМДУ САНО БА МОДАР

АЗ ПАСИ дарвоза банохост гурӯҳи духтарон чун селаи кабӯтарон гулдастаҳои тару тозаи садбарг дар даст ба берун баромаданд. Қариб буд, ки мо ба ҳам бархӯрем.

— Гулҳои Мария Егоровна ва Назирҷон-ака дар райони мо аз ҳама беҳтаринанд, — гуфт ҳамроҳи ман, корманди комитети партиявии райони Вахш Бақо Аҳмадов. — Онҳо одамони дасткушоданд, гулдастаҳои пурнакҳату хушрангро аз касе дареғ намедоранд, дили поку зебо доранд, мисли ҳамин гулҳои хушранг пурнуру дилпазиранд.

Инак мо ба ҳавлии серсояю салқин, тозаву озода ва аз ғояти накҳати гулҳои рангорангу навшукуфта муаттари Турдиевҳо ворид гардидем. Назирҷон-ака каме лангида-лангида, ба истиқболи мо мешитофт. Ӯ як марди лоғарандоми хушсурат, бағоят хоксор, чеҳрахандону пурҷозибаест. Инак Мария Егоровна ҳам ба наздамон омад. Бо вуҷуди солхӯрда буданаш қомати сарв барин рост дорад. Мо дар долон ҷой гирифтем, он ҷо хеле фароху равшан ва ҳавояш салқин буд. Соҳибхона як пиёлагӣ чои кабуд рехта, ба мо дароз кард, сипас сӯҳбатамон оғоз ёфт.

— Тақдир маро чӣ гуна ба Тоҷикистон овард? — гашта пурсид Мария Егоровна. Ва лаҳзае ғарқи фикру андеша гардид. Аз лабонаш табассум дур мешавад. Аз чеҳрагонаш ҳувайдост, ки ҳатто ҳоло ҳам ба ёд овардани он солҳои гузаштаи пурмашаққат басо душвор аст. — Ман соли 1923 дар райони Мало-Сердобински вилояти Пенза таваллуд ёфтаам. Қисмати талхе, ки ба сари ҳамсолони ман омад, маро низ бенасиб намонд. Дар замони коллективонӣ аз падарам маҳрум шудам, — ӯро кулакҳо куштанд. Мо се фарзанди ятим ҳамроҳи модар мондем. Худам намедонам, ки аз он солҳои гуруснагӣ, аз он замони қаҳтию пурмашаққат чӣ сон ҷон ба саломат бурдем.

Вақте ки калонтар шудам, бобоям, ки дар Волга киштикаш буд, маро ба парасторӣ гирифт. Дар Саратов зиндагӣ мекардагӣ шудам. Дар ҳамин шаҳр ба омӯзишгоҳи педагогӣ дохил гардидам. Ҳини ба курси сеюм гузаштан, Ҷанги Бузурги Ватанӣ оғоз ёфт. Хатми омӯзишгоҳ муяссар нагардид, ба мо гуфтанд, ки ба тайёр намудани ҷанговарон кӯмак расондан даркор аст. Аз таътил ҷеғ зада гирифта, ба Вазорати маорифи халқи Тоҷикистон роҳхат доданд. Ана ҳамин тавр мо чил нафар духтарони ҳаждаҳсола ҳазорҳо чақрим дур аз зодгоҳи худ ба кишвари бегона омадем. Оё он вақтҳо фикр карда метавонистам, ки ин сарзамин ба ман азизу қарин мегардаду дар ин ҷо ман бахти худро ёфта, фарзандонамро тарбия менамоям?

Ӯ ноаён ашки чашмашро пок карда, каме ором шуду боз нақлашро давом дод.

— Дар Душанбе моро ба якчанд гурӯҳ тақсим карданд. Ба ман райони Қизилмазори (ҳозира Совет) вилояти Кӯлоб насиб гардид. Як ҳафта дар комиссариати ҳарбӣ ба мо истилоҳоти ҳарбиро омӯхтанду сипас ба маҳалҳо фиристоданд. Чӣ хел ба он ҷо расидам, беҳтараш ба хотир наорам. Дар маркази район ба ман як касро ҳамроҳ карданд,

инак мо аз тунукоби дарьёи пурталотуми Сурхоб гузашта, қад-қади он бо пайроҳае ба баландие баромадем. Аз тарс қариб буд, ки дилкаф шавам. Пештар ман ягон маротиба кӯҳро надида будам, ин чо бошад, лозим омад, ки аз миёни харсангҳо гузашта, лаб-лаби чарихо роҳ паймоям...

Вале сари Маша на танҳо аз тарсу ҳарос, балки аз манзаран зебои атроф низ чарх мезад. Охир ин алафҳои баланду хушбӯи мадҳушкунанда, ин чормағззорҳои боҳашамат ва ин оби зулолу аз ғояти сардӣ дандоншикани кӯҳистони тоҷикро аз куҷо меёбӣ?

Онҳо ба қишлоқи Гулисой бевақтии шаб расиданд. Машаро дар як хоначаи холӣ ҷой доданд. Сокинони маҳаллӣ нахустин одами рус, алалхусус духтарро хуш пазируфтанд. Пагоҳин барвақт холаи Ҳаитгул дари хонаи ӯро кӯфта, таклиф кард: «Духтарам, ба хонаи мо биё». Ҳарчанд Маша ягон калимаи тоҷикиро нафаҳмида бошад ҳам, табассуми он зани меҳрубон як олам маънӣ дошт. Духтарак дилпурона аз паси вай рафта, ба хона даромад, меҳрубонию илтифоти модаронаро дид ва ҳамин тавр ӯ дар он хонадон зиёда аз як сол монд. Ӯро ҳамчун духтари худ пазируфтанд. Маша ҳамроҳи Ҳаитгул дар он ҳавлӣ ҷумбу ҷӯл намуда, ду набераи ӯро нигаҳбонӣ менамуд. Вале танҳо бегоҳиҳо, вақтҳои фориғ буданаш ин корро мекард. Рӯзона Маша ягон дақиқа вақти холӣ надошт.

Моҳи июль буд, дар мактаб ҳанӯз машғулиятҳо оғоз наёфта буданд, бинобар ин Маша бо ҷавонони ба армия даъватшуда аз субҳ то шом машғулият мегузаронд. Аз рӯи сӯҳбатномаи махсус ба онҳо забони русӣ, махсусан истилоҳоти ҳарбӣ меомӯхт, охир ҳамагӣ баъди якчанд моҳ ин ҷавонон ба фронт мерафтанд, бе донистани забони русӣ бошад, ҷанговари ҳақиқӣ шудан мумкин нест.

Ҳаитгул барои Маша куртаи тоҷикӣ дӯхта, барои кори саҳро рӯймоли чоргул дод. Оре, аз рӯзи аввали ба қишлоқ омаданаш ба Мария Журлова лозим омад, ки дар саҳро кор кунад. Одами босавод қариб ки набуд, мардонро ба ҷанг бурданд, барои ҳамин вай на танҳо муаллима, балки ҳисобчии колхоз шуда ҳам кор мекард.

Ба Маша барои ба кор рафтан асп доданд. Аввалҳо аз аспсаворӣ метарсид, баъд одат кард ва ҳатто маъқул шуда монд. Бегоҳиҳо бошад, ба духтарону занони маҳаллӣ дастпӯшу ҷӯроббофиро ёд медод: аз қишлоқи дурдаст ба фронт дастпӯшу ҷӯробҳои бо меҳру муҳаббат бофтаи занону духтарон фиристода мешуданд.

Тобистон зуд гузашт. Ба машғулиятҳое, ки бо даъватшавандагон мегузаронид, дарсҳои мактаб зам шуданд. Ӯ қариб дар ҳамаи синфҳо— аз синфи дуюм то ҳафтум — аз забону адабиёти рус дарс медод. Тақрибан баъди се моҳ бо забони тоҷикӣ канда-канда гап заданро ёд гирифт, сипас забони ӯзбекиро низ омӯхт. Дарсҳои забони русӣ нағз мегузаштанд, бачаҳо бо майли том онро меомӯхтанд. Баъзан Маша бачаҳоро ҳангоми танаффус ё баъди дарсҳо ҷамъ карда, ҳар гуна бозиҳо ташкил менамуд, суруд меомӯхт ва ҳамроҳашон таронахонӣ мекард.

Марьямхон (ӯро дар қишлоқ ҳамин тавр меномиданд) дар қишлоқ тамоман одами худӣ шуда монд. Ин духтари мӯйсиёҳи кокулдароз, ки дар тан либоси миллӣ дошт, аз духтарони маҳаллӣ тафовуте надошт. Ҳамин тавр як сол гузашт. Вай аз сокинони маҳаллӣ танҳо меҳру шафқат ва навозиши падаронаю модаронаро бидид ва ба ҳамон андоза нисбати онҳо меҳрубону сипосгузор буд. Росташ, ғаму андӯҳи он солҳои нотинҷ низ кам набуд. Махсусан вақте ки ба ҷавонони якчанд моҳ қабл забони русӣ омӯхтаи Марьям хати сиёҳ меомад, андӯҳи ӯ интиҳо надошт. Духтарак аз наздн хонаҳои волидони мотамзада кебида мегузашт, метарсид, ки мабодо чашмаш ба чашми ҷавонзанони бевамонда ва модарони аскарҳои ҳалокгардида бархӯрда намонад...

Мулоқоти аввалини Мария ва Назирҷон ба афсонаи романтикӣ шабоҳат дорад. Бо коре ӯро ба шӯъбаи маорифи халқ даъват намуданд. Ӯ

аспро зин зада, чорхеззанон ба сӯи район шитофт. Инак ба соҳили дарьёи пурталотуми Сурхоб расид. Мария ҷои пастобро намедонист ва ягон вақт худаш танҳо аз ин дарьё нагузашта буд. Дид, ки як нафар аспсавор аз дарьё мегузарад, вай ҳам аз пасаш асп ронд. Дар миёнаи дарьё аз ғояти мавҷҳои пуртуғьён сари Мария чарх зад, вай ҷилави аспро сар дод, асп пешпо хӯрд ва Марияро ҷараёни об бурд. Вай дар соҳили дарьё ба ҳуш омад. Ду ҷавони сару либосҳояшон шип-шилта бо ҷомаи хушки аз куҷое ёфтаашон ӯро печонда буданд. «Ташаккур, бародарон, ки аз ҷонатон натарсида маро наҷот додед!» — танҳо ҳамин суханонро гуфта тавонист Мария. Қисми боқимондаи роҳро ҳамроҳи онҳо тай намуд. Бо ҳамдигар шинос шуданд. Наҷотдиҳандагони духтарак бародарон Маҳмуд ва Назирҷон буданд. Духтарак ба хотир овард, ки ба қарибӣ онҳоро дар конференцияи августии муаллимон дида буд. Ҷавонон дар ҳақиқат ҳамкасбони ӯ аз қишлоқи ҳамсоя будаанд. Якеи онҳо Маҳмудро ба фронт гирифтанд, ӯро Назирҷон — ягона хеши наздикаш, ки дар қишлоқ ҳамроҳи ӯ зиндагӣ мекард, гусел намуд, зеро бародарон ба ин ҷо аз райони Исфара омада буданд.

— Ба ман мактуб менависӣ, хушрӯяк? — пурсид Маҳмуд ҳангоми хайрухуш дасти ӯро фишурда.

— Менависам, танҳо зиндаю саломат баргард, — ҷавоб дод духтарак.

Ва боз солиёни кори пуршиддат яке аз паси дигар сипарӣ мешуданд. Ягона лаҳзаи гуворою тасаллибахш барои Маша он вақт хушхабарҳои мухтасар аз фронт ва ба қишлоқи онҳо аҳьён-аҳьён ташриф овардани Назирҷон буд. Соли 1944 фаро расид. Ҷанг тамом мешуд ва беш аз пеш умед буд, ки Маҳмуд бармегардад. Вале ҳангоми аз Днепр гузаштан лейтенанти хурд Маҳмуд Турдиев ҳалок шуд. Назирҷону Мария хеле муддат дар ҳасрати ӯ ашк рехтанд, ғаму андӯҳи умумӣ онҳоро ба ҳам қарин кард ва охири ҳамон сол зану шавҳар шуданд. Қолхозе, ки он вақтҳо муаллим Турдиев бегоҳиҳо вазифаи бухгалтериро ҳам иҷро мекард, барои тӯй буз, камтар биринҷу равған дод. Ҳамин тавр дар райони Совет яке аз аввалин оилаҳои интернационалӣ тавлид ёфт.

— Тақрибан ҳамон вақт боз як ҳамкурси собиқаам — Шура Савченко, ки дар дигар қишлоқ кор мекард, ҷавони маҳаллиро ҳамсар интихоб намуд, — ба хотир меорад Мария Егоровна. — Сипас чунин оилаҳо торафт зиёд шудан гирифтанд.

Назирҷону Мария 45 баҳори умрро якҷоя истиқбол намуданд. Ҳини ба райони Октябрь (ҳоло райони Вахш) кӯчиданашон соҳиби ду фарзанд буданд. Он вақт дар ин район бародари Мария мезист, сохтмони азими ГЭС-и Шаршара дар авҷ буд, боғчаи бачагон ва мактаби русӣ низ буданд. Зану шавҳар пешаи омӯзгориашонро давом доданд, фақат ин дафъа дар як мактаб — дар мактаби ба номи Пушкин. Онҳо дар ин мактаб бештар аз чорьяк аср кор карда, сипас ба нафақа баромаданд.

Зану шавҳар Турдиевҳо соҳиби обрӯю эътибори калонанд — онҳоро мисли пештара бо камоли эҳтиром «муаллим» мегӯянд. Назирҷонакаро то алҳол дар район беҳтарин муаллими математика мешуморанд. Аз хусуси нуфузи эътибори Мария Егоровна ҳамин далел гувоҳӣ медиҳад, ки даҳҳо нафар шогирдонаш пайрави устоди худ шуданд. Шоҳзода Асоева, Фотима Ғафурова, Қаромат Хоҷаева, Раъно Сироҷова ва бисьёр дигарон пешаи муаллими забон ва адабиёти русро интихоб намуданд. Дар рӯзҳои ботантана дар рӯи либоси хоксоронаи Мария Егоровна медальҳои «Барои меҳнати шуҷоатнок дар Ҷанги Бузурги Ватании солҳои 1941—1945» ва «Барои меҳнати шоён» ҷило медиҳанд. Меҳнати шавҳараш низ бо мукофотҳои Ватан қадр карда шудааст.

Вале ифтихори асосии Турдиевҳо фарзандон, оилаи онҳост.

Ю. СЕМЕНОВ.

**А. САМИЕВ,**
**номзади илми фалсафа**

# ҚИСМАТИ ТАЪРИХИИ КАПИТАЛИЗМ ДАР РОССИЯ

ОМУЗИШИ асарҳои иҷтимоию иқтисодии В. И. Ленин вазифаи муҳимтарини тадқиқоти илмии марҳалаи ленинии инкишофи марксизм мебошад. Дар баробари ин мо бояд на фақат нишон диҳем, ки дар асарҳои ӯ назар ба таълимоти Қ. Маркс ва Ф. Энгельс чи чизи нав мавҷуд аст, балки аҳамияти бузурги мероси идеявии лениниро барои амалияи ҳозираи революционӣ, навсозӣ ва инкишофи социализм дар мамлакатамон муайян намоем. Таҳлили чунин асарҳо имкон медиҳад мантиқи дохилии идеяҳои иқтисодӣ, назарияҳои В. И. Ленин, тамоми таълимоти иқтисодӣ мушоҳида намуда, процесси инкишофи тадриҷии ин идеяҳо ва назарияҳо тадқиқ карда шавад, ки ин барои аз худ намудани ленинизм аҳамияти калон дорад.

Дар асарҳои аввалини Ленин одатан масъалаҳои алоҳида, ё бобҳои калони иқтисоди сиёсӣ инъикос ёфтаанд. Мавзӯи онҳоро на вазифаи махсус тадқиқ кардани иқтисоди сиёсӣ чун илми том, балки вазифаҳои муҳими амалие муайян мекарданд, ки дар он давра дар назди синфи коргар меистоданд. Масалан, асари Ленин «Тараққии капитализм дар Россия», ки 90-солагии чоп шудани он соли ҷорӣ қайд карда мешавад, бо мақсади аз ҷиҳати идеявӣ торумор намудани халқчигии либералӣ, «марксистони легалӣ», муҳайё кардани заминаи барпо намудани партияи коргарии марксистӣ дар Россия, ки мебоист ба мубориза революционии пролетариати Россия сарварӣ намояд, навишта шудааст. Мазмун ва сохти мантиқии китоб ба ҳамин мақсад тобеъ гардидаанд.

Ин асар дар айни замон асари сиёсӣ-иқтисодӣ ва конкретӣ-таърихӣ мебошад, зеро дар он таҳлили абстрактии қонунҳои иқтисодии капитализм ва феодализм бо омӯзиши ҳарҷонибаи воқеняти рус зич алоқаманд шудааст. Китоб гӯё аз ду қисм: қисми назариявӣ ва амалӣ иборат аст. Албатта, ба қисмҳои «умуминазариявӣ» ва «амалӣ» тақсим шудани асарро набояд тавре фаҳмид, ки тамоми назария дар боби аввали китоб гирд оварда шудааст. Чунин тақсимот, тавре ки худи Ленин навишта буд, танҳо ба масъалаи бозор дахл дорад. Ҳангоми таҳлили капитализм дар Россия, ки он дар хоҷагии қишлоқ, саноат, савдо тараққӣ мекард, тадқиқоти сиёсӣ-иқтисодӣ бо шароити конкретии таърихӣ зич алоқаманд карда шудааст.

Китоб аз танқиди хатоҳои назариявии халқчиёнии иқтисодшинос оғоз меёбад. Барои рад кардани назарияҳои хатои «халқчигӣ» ва намояндагони «марксистони легалӣ», муайян намудани пешомадҳои мубо-

ризаи революционии синфи коргари Россия аз мавкеи иктисоди сиёсии марксистӣ сохти иктисодии Россияро тадқиқ намуда, ҳамаи шаклҳои зиддиятҳои иктисодиро ошкор сохтан ва манзараи томи Россияро дар охири асри XIX тасвир кардан лозим буд. В. И. Ленин ҳаминро ба назар гирифта, чунин мешуморид, ки кори назариявии марксистони рус дар ин марҳалаи тараққиёти мамлакат бояд ба омӯзиши ҳамаи шаклҳои антагонизми иқтисодӣ нигаронда шавад ва он бояд «тасвири томи воқеияти моро ҳамчун системаи муайяни муносибатҳои истеҳсолӣ бидиҳад, дар шароити ин система муқаррар будани истисмор ва экспроприацияи шудани меҳнаткашонро нишон диҳад, роҳи аз ин тартибот халос шуданро нишон диҳад, ки ба ин роҳ худи тараққиёти иқтисодӣ ишора мекунад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 1, саҳ. 339). Асар дар иҷрои ин вазифаи муҳим роли ҳалкунанда бозид. Ленин дар ин асараш аслан халқчигиро, ки садди асосии роҳи паҳншавии марксизм дар Россия буд, аз ҷиҳати назариявӣ пурра торумор кард.

Халқчиён ҳамин чизро ба асос мегирифтанд, ки амалӣ гардондани арзиши изофаи дар молҳо мавҷудбуда бидуни бозорҳои берунӣ нмконнопазир аст ва азбаски Россия чунин бозорҳоро надорад, дар он тараққӣ кардаии капитализм ҳам аз имкон берун аст. Ленин ба таълимоти иқтисодии К. Маркс такья намуда, нишон дод, ки ҷудо шудани саноат аз зироат ва саноати коркарди маҳсулот аз истеҳсолкунандаи он дар ниҳояти кор боиси инкишофи мубодила ва васеъ шудани бозори дохилӣ мегардад, зеро ҳар кадом соҳаи истеҳсолот барои соҳаҳои дигари он ҳамчун бозор мебошад.

Ленин дар асараш эволюцияи капиталистии зироатро дар Россияи баъдиислоҳот аз ҷиҳати иқтисодӣ тавсиф кардааст. Вай дар асоси таҳлили амиқи маълумотҳои статистикаи земство дар солҳои 1880—1890 дар бораи ҳамчун синф тақсим ва ба гурӯҳҳои алоҳидаи синфӣ ҷудо шудани деҳқонон хулосаҳои муҳими назариявӣ мебарорад. Ленин нишон медиҳад, ки табақаҳои кӯҳнаи деҳқононро «типҳои тамоман нави аҳолии қишлоқ танг карда мебароранд, — типҳое, ки базиси ҷамъияте мебошанд, ки дар он хоҷагии молӣ ва истеҳсолоти капиталистӣ ҳукмфармост. Ин типҳо — буржуазияи қишлоқ (асосан буржуазияи майда) ва пролетариати қишлоқ, синфи молистеҳсолкунандагон дар зироат ва синфи коргарони кироии хоҷагии қишлоқ мебошанд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 3, саҳ. 169).

Ленин бо хулосаҳои худ ба догмаи халқчигӣ дар бораи «якхелагии иҷтимоӣ»-и деҳқонони рус зарбаи ҳалокатовар зада, процесси ба ду гурӯҳи муқобили иҷтимоӣ: ба ду синф ҷудошавии онҳоро нишон дод. Вай сабабҳои ба гурӯҳҳо ҷудошавии деҳқонон, яъне зиддиятҳои истеҳсолоти молӣ, ки ба моликияти хусусӣ асос ёфтааст, рақобати байни истеҳсолкунандагони мол ва мубориза онҳоро барои мустақилии хоҷагидорӣ низ аз нуқтаи назари илмӣ баён кард. Ба ақидаи Ленин, деҳқонони миёнаҳол звенои байни буржуазияи деҳот ва коргарони деҳотро ташкил менамоянд. Ноустувории аз ҳад зиёди деҳқонони миёнаҳол хусусияти фарққунандаи онҳо буд. Капитализм ба хоҷагии деҳқонони миёнаҳол сар дароварда, онро хароб мекард ва бисьёрии деҳқононро ба сафи пролетарҳо дохил менамуд. Аз ин рӯ, ба ақидаи Ленин, ба гурӯҳҳо ҷудошавии деҳқонон асоси тараққии капитализм дар Россия буд. Маҳз пароканда шудани общинаи деҳот ва ба ду гурӯҳи муқобил ҷудо шудани деҳқонон барои инкишофи муносибатҳои капиталистӣ дар деҳоти рус шароит муҳайё намуд. Ленин идеологияи «халқчигӣ»-ро фош карда, процесси ба деҳоти хурди аграрӣ табдил ёфтани деҳоти «общинагӣ»-ро нишон дод. Вай чунин мешуморид, ки моҳияти масъалаи аграрӣ дар Россия аз пурра барҳам додани боқимондаҳои асримиёнагӣ иборат аст, ки онҳо ба деҳқонон фишор оварда, садди роҳи прогресси ҷамъиятӣ буданд.

Ленин механизми амали қонуни иқтисодӣ — қонуни арзишро чун

қонуни тараққии истеҳсолоти молӣ тадқиқ мекунад, ки он дар шароити муайяни таърихӣ, вақте ки қувваи коргарӣ чун мол қарор мегирад, ба истеҳсолоти молии капиталистӣ табдил мёёбад. У ду марҳалаи тараққии таърихии капитализмро дар Россия аниқ ҷудо мекунад: якум, марҳалаи ба хоҷагии молӣ табдил ёфтани хоҷагии натуралӣ ва, дуюм, марҳалаи ба хоҷагии капиталистӣ табдил ёфтани хоҷагии молӣ. Дар давоми ин ду марҳала гузариш аз хоҷагии натуралӣ ба хоҷагии капиталистӣ ба амал меояд. Дар байни ин ду марҳала фосилае вуҷуд надорад: марҳалаи якум дар шароити муайян қонунан ба марҳалаи дуюм мегузарад. Ба ин муносибат Ленин процесси гузариши тадриҷии хоҷагии помещикиро ба хоҷагии капиталистӣ ошкор намуда, хусусияти тараққии капитализмро дар хоҷагии қишлоқи Россия нишон медиҳад. Ин хусусият аз он иборат аст, ки дар хоҷагии қишлоқ боқимондаҳои сохти крепостной таъсири калон доштанд. Анъанаҳои сохти крепостной дар шакли отработка (барщина), пардохти хариду фуруш, иҷораи асоратовари замин ва ғайра боқӣ монда буданд.

Ленин ба тараққии капитализм дар саноат дар зинаҳои кооперацияи оддии капиталистӣ, мануфактура ва индустрияи калони мошинӣ аҳамияти махсус медод. Вай истеҳсолоти хурди молиро, ки дар мамлакат дар шакли корхонаҳои гуногуни косибӣ вуҷуд доштанд, ҳамчун зинаи ибтидоӣ шуморида, дар асоси таҳлили материали статистикӣ нишон дод, ки аз ҳисоби истеҳсолоти хурди типи косибӣ ва мануфактурӣ бо суръати хеле тез фабрикаю заводҳо ба вуҷуд омада, муносибатҳои капиталистӣ инкишоф мёёбанд. Ин боиси афзоиши шумораи коргарони кироя мегардад, ки онҳо аз замин тарки ҳар гуна алоқа карда, аз ҳисоби фурӯши меҳнати худ умр ба сар мебаранд. Ленин дар тадқиқоти худ исбот намуд, ки дар Россия процесси тараққиёти капитализм ба амал меояд ва тамоюли он бо тамоюли умумии тараққии капитализм дар Европа, ки Маркс нишон дода буд, мувофиқат мекунанд. Бо ҳамин вай ба доктринаи халқчигӣ зарбаи ҳалокатовар дод. Ленин тараққии пуравҷи капитализмро возеҳу равшан нишон дода, роли прогрессивии капитализмро нисбат ба феодализм таъкид кард ва пешрафти калони тараққиёти иқтисодии мамлакатро баъди бекор шудани ҳуқуқи крепостной қайд намуд. «Россияи амоч ва занҷири ғаллакӯбӣ, осиёи обӣ ва дастгоҳи дастии бофандагӣ ба зудӣ ба Россияи плуг ва молотилка, осиёи буғӣ ва дастгоҳи бофандагии буғӣ мубаддал шудан гирифт» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 618). Аммо ба ҳамаи ин нигоҳ накарда Россия мисли пештара чун мамлакати бештар аграрӣ буда, аз ҷиҳати техникию иқтисодӣ аз мамлакатҳои пешқадами капиталистӣ ақиб мемонд. Сабаби асосии ин ақибмонӣ, чунон ки қайд кардем, боқимондаҳои сершумори сохти крепостной буд, ки ба тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда монеъ мешуданд. Дар баробари ин Ленин нишон медод, ки истеҳсолоти фабрикӣ боиси тезутундшавии минбаъдаи зиддиятҳои дохилии капитализм гардида, барои бо социализм иваз кардани капитализм асоси моддӣ ва шароит муҳайё мекунад.

Дар асар баробари иқтисодиёт структураи иҷтимоию синфии ҷамъияти охири асри XIX аз мавқеи фаҳмиши диалектикию материалистии таърих таҳлил карда шудааст. Ленин мақоми таърихии синфҳоро дар ҳаракати озодихоҳона муайяни намуда, зарурати роли роҳбаронаи пролетариатро дар революция, қобилияти онро барои аз паси худ бурдани оммаи бисёрмиллионии деҳқонони нимкрепостной баҳри сарнагун сохтани ҳокимияти помещикону капиталистон исбот кард. Ин хулосаи асосиест, ки аз мазмуни китоб бармеояд. Дар айни ҳол Ленин оид ба догмаи оппортунистон дар хусуси он, ки гегемонияи синфи коргар дар революция гӯё танҳо дар сурати аксарияти халқро ташкил додани он имконпазир бошад, бо асоси комил баҳс намуд. Дар асл, қайд мекунад Ленин, «қуввааи пролетариат дар ҳаракати таърихӣ назар ба ҳиссае, ки вай дар шумораи умумии аҳолӣ дорад, беандоза зиёдтар аст» (Дар ҳа-

мон ҷо, саҳ.13). Танҳо синфи коргар, ки бо шаклҳои пешқадами истеҳсолот алоқаманд аст, имконияти воқеӣ дорад, ки сафҳояшро муттаҳид намуда, ташкилоти сиёсиашро барпо кунад ва пешоҳанги ҳақиқии революция гардад.

Дигар хулосаи муҳими Ленин ин аст, ки ихтилофнокии вазъияти деҳқонон дар замони капитализм революционигии онҳоро барҳам намедиҳад ва барои дар мубориза зидди царизм иттифоқчии пролетариат шудани деҳқонон халал намерасонад. «Революция, — навишта буд Ленин, — акнун вазъияти духела ва роли духелаи деҳқононро торафт бештар ва бештар зоҳир мекунад. Аз як тараф, боқимондаҳои азими хоҷагии баршинагӣ ва ҳама гуна осори ҳуқуқи крепостной дар суратн ба дараҷаи қашшоқӣ ва хонавайронии беназири деҳқонони камбағал то чӣ андоза чуқур будани сарчашмаҳои ҳаракати революционии деҳқонон, то чӣ андоза чуқур будани решаҳои революционигии деҳқононро, ҳамчун омма, фаҳмонда медиҳанд. Аз тарафи дигар, ҳам дар рафти революция, ҳам дар характери партияҳои гуногуни сиёсӣ, ва ҳам дар ҷараёнҳои бисьёри идеявӣ-сиёсӣ сохти дохилии зиддиятноки синфии ин омма, майдабуржуазӣ будани он, антагонизми тамоилҳои соҳибкорӣ ва пролетарӣ дар дохили он ошкор мешаванд» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 13—14).

Ленин дар асоси таҳлили муфассали сиёсию иқтисодии воқеияти рус чунин хулоса баровард, ки революция дар Россия фаро мерасад ва пролетариат иттифоқчии муқтадире дорад, ки он деҳқонони бисьёрмиллионнафара мебошанд. Ин революция бо сарнагун сохтани царизм маҳдуд шуда наметавонад. Вай пеш меравад ва капитализмро сарнагун сохта, ғалабаи социализмро таъмин мекунад. Ленин маҳз бо ҳамин мақсад дар асараш сохти иҷтимоию иқтисодии мамлакатро дар охири асри XIX ҳарҷониба таҳлили марксистӣ карда, қонуният ва пешомадҳои тараққиёти таърихии онро ошкор намуд.

Вай диалектикаи объективии муносибатҳои ҷамъиятиро таҳқиқ намуда, нишон дод, ки пайдоиши сохти нави прогрессивӣ дар мубориза бо сохти кӯҳна ба амал меояд. Капитализм шаклҳои кӯҳнаи нимкрепостноиро хароб карда, алоқаҳои нави ҷамъиятӣ ва дар баробари он шаклҳои нави антагонизмро ба вуҷуд овард, ки манбаи инкишофи минбаъдаи ҷамъият мебошанд. Ошкор намудани зиддиятҳои ҳаёти ҷамъиятӣ чун воситаи дарки процесси тараққиёт хизмат мекунад. Барои халқчиён бошад, антагонизм, баръакс, шаҳодати дуршавӣ аз роҳи дурусти эволюционии прогресс буд. «Як қатор хатоҳои нависандагони халқчӣ,— қайд мекунад В. И. Ленин, — аз он ҷо сар мезананд, ки онҳо кӯшиш мекунанд исбот намоянд, ки ин тараққии номутаносиб, ҷаҳишмонанд ва пурҷасту хез тараққӣ намебошад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 619). Ҳангоми мубоҳиса бо халқчиён ба Ленин лозим омад, ки моҳияти қонунҳои диалектикаро мутобиқан ба ҳаёти иҷтимоию иқтисодии Россия бори дигар фаҳмонда диҳад.

Китоби Ленин «Тараққии капитализм дар Россия» як навъ давоми бевосита ва ба андозаи муайян хотимаи асари тадқиқотии К. Маркс оид ба иқтисодиёти Россия мебошад, ки ба он шурӯъ намуда, вале ба итмом нарасонда буд. В. И. Ленин бо ин асараш як қатор проблемаҳои асосии назарияи марксистии иқтисоди сиёсӣ, махсусан назарияи пайдоиш ва инкишофи тарзи капиталистии истеҳсолот, процесси оддии ба хоҷагии капиталистӣ табдил ёфтани хоҷагии молӣ ва хусусиятҳои хоси ин процессро дар хоҷагии қишлоқи Россия ғанӣ гардонд.

Ин асари Ленин намунаи барҷастаи ягонагии назария ва амалияи революционӣ, бо ҳаракати коргарӣ пайвастани социализми илмӣ, ҳамчун аслиҳаи навсозии революционии ҷамъият истифода бурдани назария аст. Маҳз барои ҳамин китоби В. И. Ленин «Тараққии капитализм дар Россия» дар қатори дигар асарҳои ӯ асоси назариявӣ ва раҳнамои фаъолияти КПСС дар марҳалаи ҳозира мебошад.

# ОБРӮИ СОВЕТ

МО ҲОЛО дар айёми барои даҳсолаҳои охири тараққиёти мамлакатамон аҷибу ғайримуқаррарӣ зиндагӣ мекунем. Ислоҳоти системаи сиёсӣ ва механизми иқтисодӣ, демократиконии ҳаёти ҷамъиятӣ, ошкорбаёнию кушодагӯӣ дар ҳама бобат аломатҳои неки ин айём мебошанд.

Маро, чун коркуни советӣ, махсусан ҳамин чиз рӯҳ мебахшад, ки яке аз вазифаҳои калонтарине, ки бозсозии революционӣ ҳоло иҷро менамояд, дар асоси фаҳмиши ленинии вазифаҳои Советҳо дар сохти давлатии ҷамъият баланд бардоштани обрӯ ва роли Советҳои депутатҳои халқӣ мебошад. Зеро қонунҳои демократии социализм қабл аз ҳама маҳз дар ташаккул ёфтани Советҳо чун органҳои ҳокимияти давлатӣ, вазифаҳои асосии конституциониро на дар сухан, балки дар амал иҷро кардани онҳо татбиқ мешаванд.

Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ принципи асосии навсозии кори Советҳоро аниқ муайян кард: ягон масъалаи давлатӣ, хоҷагӣ ё иҷтимоӣ набояд бидуни Советҳо ҳал карда шавад. Конференция инчунин зарурати мустаҳкам намудани вазифаҳои қонунгузорӣ, идоракунӣ ва назоратии Советҳо, барқарор кардани мақоми роҳбаронаи органҳои интихобиро нисбати органҳои иҷроия ва аппарати онҳо қайд намуд.

Ва бояд гуфт, ки дар иҷрои ин вазифаҳо мо дар маҳалҳо ба баъзе натиҷаҳо ноил гардида истодаем. Чунончи, кори Совети депутатҳои халқии посёлкаи Ленинии мо ва комиҷроияи он беҳтар гардида, бештар самара мебахшад. Дар ҳалли масъалаҳои гуногун афкори умум ба эътибор гирифта мешавад. Дар кори Совет ягонагии қавлу амал, қарор ва иҷрои он шарти ҳатмӣ мегардад. Ин ҳама ба дараҷаи гузарондани сессияҳо, ки дар ҳаёти на фақат Совет, балки тамоми посёлка низ воқеаи муҳим мегарданд, таъсир нарасонда наметавонад. Мо масъалаҳои муҳимро фақат баъди муҳокимаи васеи онҳо дар маҷлисҳои коллективҳои меҳнатӣ ва дар ҷои истиқомат ба рӯзномаи сессияҳо дохил мекунем. Аз ин рӯ, сессияҳо ҳам дар рӯҳи ҳақиқатан коллективӣ ва муҳокимаи озодонаю манфиатдоронаи масъалаҳо гузашта, қарорҳои қабулшаванда бо мукаммалӣ, мушаххасӣ ва имконпазирии иҷрои онҳо фарқ мекунанд. То ба қарибӣ роли депутатҳо танҳо аз он иборат буд, ки ба сессияҳо чун меҳмон ҳозир шуда, ба тарафдории қарорҳо якдилона овоз медоданд. Акнун онҳо дар сессияҳо ҳаққонӣ кор мекунанд, масъалаҳои муҳокимашавандаро чуқур меомӯзанд, оид ба онҳо фикру мулоҳиза ва таклифҳои худро баён менамоянд. Танқиду худтанқид ҳам хеле инкишоф ёфт, нисбати шахсони масъул барои камбудию нуқсонҳо серталабӣ зоҳир карда мешавад.

Такмил додани шаклҳои ҳисоботи органи иҷроия дар назди Совет, интихобкунандагон ва коллективҳои меҳнатӣ низ омили муҳими баланд бардоштани обрӯю нуфузи Совет мебошад. Масалан, мо дар бораи ҳисоботи комиҷроия дар сессия якуним-ду моҳ қабл аз он дар газетаи районӣ ахборот чоп карда, аз сокинон, депутатҳо хоҳиш менамоем, ки

эроду таклифҳояшонро фиристанд, изҳори ақида кунанд, ба кори комичроия баҳо диҳанд. Сипас ҳамаи фикру мулоҳиза ва таклифҳо ҷамъбаст намуда, ҳангоми тайёр кардани ҳисобот ба назар гирифта мешаванд.

Дар шумораи гузаштаи журнали «Коммунисти Тоҷикистон» диққати маро мақолаи депутати Совети шаҳри Душанбе, сардори бригадаи танзимгарони заводи «Тоҷикгидроагрегат» А. Титов, ки зери рубрикаи «Сухан ба депутат» чоп шудааст, ба худ кашид. Вай дар бораи шакли кӯҳнаи бесамари ташкили ҳисоботи депутат дар назди интихобкунандагон, ки дар Душанбе маъмул аст, нақл мекунад. Як вақтҳо дар мо ҳам вазъият ҳамин хел буд. Ба депутат лозим меомад, ки бо интихобкунандагон вохурда, на фақат барои кори худ, балки барои камбудиҳои кори комичроия, умури коммуналӣ, органҳои муҳофизати ҳуқуқ ва ғайра низ ҷавоб диҳад. Худатон ҳукм кунед: оё ӯ, махсусан агар на дар соҳаи идоракунӣ, балки коргар ё хизматчии оддӣ шуда кор кунад, ба ҳамаи саволҳои сокинони посёлка ҷавоби қаноатбахш дода метавонист? Албатта, не.

Ҳоло ҳисоботи депутатҳо (ҳар кадоми онҳо дар назди аҳолӣ ва коллективҳои меҳнатӣ дар як сол камаш ду маротиба бояд ҳисобот диҳад) бо иштироки ҳатмии яке аз аъзоёни комичроияи Совети посёлка, роҳбарони умури манзилию коммуналӣ, инспекторони участкавии милиция ё дигар намояндагони органҳои маъмурӣ гузаронда мешавад. Ин аҳамияти вохӯрии аҳолиро бо интихобкардагонашон зиёд карда, ба баланд шудани обрӯю нуфузи онҳо мусоидат намуд. Бисьёр масъалаҳое, ки дар рафти ҳисобот ба миён меоянд, низ акнун зуд ҳал карда мешаванд.

Бо ин мақсад мо вохӯрии сокинони маҳаллаю кӯчаҳо ва коллективҳои меҳнатиро бо роҳбарони муассисаҳои соҳаи хизматрасонӣ, коркунони нигаҳдории тандурустӣ, органҳои муҳофизати ҳуқуқ ва дигар ташкилоту умур, ки ҳаёти мӯътадили посёлка бевосита ба фаъолияти онҳо вобаста аст, мунтазам ташкил мекунем.

Дар байни аҳолии округҳои интихоботӣ ва умуман маркази район чунин депутатҳо, монанди ҳуруфчини матбаа З. Абдуҷалилова, ки барои ҷорӣ намудани тартибот дар соҳаи хизматрасонӣ ҳамчун аъзои комиссияи доимии оид ба савдо ва хӯроки умумӣ фаъолона кор мебарад; сардухтури станцияи санитарӣ-эпидемиологӣ Ш. Шаншоев, ки бо ёрии ӯ дар кӯчаи Ҷавонон сартарошхона, нонвойхона, магазини молҳои саноатӣ кушода шудаанд; мудири қисми таълимии мактаб-интернати махсус В. И. Жукова, ки ба инвалидону иштирокчиёни Ҷанги Бузурги Ватанӣ ва ветеранҳои меҳнат ёрӣ мерасонад ва бисьёр дигар депутатҳо, ки бо меҳнати поквиҷдонона ва фаъолияти ҷамъиятии худ ба номи баланди интихобкардагони халқ сазовор гардидаанд, иззату ҳурмати калон доранд.

Ба ақидаи ман, бозсозии фаъолияти Советҳо ба ривоҷу равнақи кори комиссияҳои доимӣ низ мусоидат кард. Таҳлили доимии вазъияти кори ин ё он соҳа, инчунин назорати доимӣ ба иҷрои қарорҳои Совет дар маркази диққати ин комиссияҳо мебошад. Онҳо дар рафти тафтишот камбудиҳоро на фақат ба қайд гирифта, баъд дар маҷлисҳои оянда муҳокима мекунанд, балки, чун қоида, сабабҳои ба амал омадани ин нуқсонҳоро ошкор ва барои рафъи онҳо чораҳо муайян менамоянд. Натиҷаи тафтишот ҳатман дар маҷлисҳои коллективҳои меҳнатӣ мавриди муҳокима қарор мегирад. Ин имкон медиҳад, ки диққату эътибори аҳли ҷамъият ба ҳодисаҳои манфӣ бештар ҷалб намуда, барои рафъи онҳо чора дида шавад.

Дар хусуси чунин омили муҳими баланд бардоштани обрӯи Советҳо, монанди ҳамкории онҳо бо дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ, низ сухан наронда мумкин нест. Советҳои депутатҳои халқии посёлкаи Ленин васиятҳои ленинӣ ва роҳи партияро оиди ба идоракунии корҳои давлат ва ҷамъият васеъ ҷалб намудани оммаи меҳнаткашон ба амал бароварда,

алоқаро бо аҳолӣ ва махсусан бо ташкилотҳои худфаъоли ҷамъиятӣ мунтазам инкишоф медиҳад.

Дар посёлка бештар аз панҷоҳ ҳамин хел ташкилот — комитетҳои кӯчаю ҳавлиҳо, иттиҳодияҳои ветеранҳо, занон, дружинаҳои ихтиёрии халқӣ, судҳои рафиқона ва ғайра мавҷуданд, ки дар сафҳои худ зиёда аз сесад нафар фаъолон — ёрдамчиёни ихтиёрии органҳои ҳокимиятро муттаҳид менамоянд. Баъзеи онҳо дар коллективҳои меҳнатӣ, дигарашон дар ҷои истиқомати гражданинҳо амал мекунанд. Органҳои худфаъоли ҷамъиятии мо на фақат дар муҳокимаи масъалаҳо иштирок менамоянд, балки бисьёрии онҳоро худашон низ ҳал мекунанд.

Онҳо органҳои бевосита амалкунанда мебошанд ва вазифаҳояшонро ба кӯмаки аҳолӣ ва комиссияҳои доимию депутатҳо ба ҷо меоваранд. Ташкилотҳои худфаъол ба кори ташкилотҳои сершумор, ки бевосита хизмати аҳолиро адо мекунанд, таъсири мусбат расонда, дар корҳои ободонӣ, беҳтар гардондани ҳолати санитарии посёлка, мустаҳкам шудани тартиботи ҷамъиятӣ иштирок менамоянд. Чунончи, бо ташаббуси депутати округи интихоботии № 73 А. Нишонов ва комитети кӯчаи маҳаллаи панҷум дар қишлоқи ҳамсоя, ки ба қарибӣ ба ихтиёри Совети посёлка гузаштааст, бо усули ҳашар нонвойхона сохта шуд. Бо ҳамин усул аз ҳисоби маблағи ҷамъкардаи аҳолӣ дар ин ҷо хатти дукилометраи водопровод гузаронда мешавад. Ин имкон медиҳад, ки сокинони кӯчаҳои пештараи деҳа бо оби нӯшокӣ таъмин гарданд.

Комитетҳои кӯчаву ҳавлиҳо дар иҷрои вазифаҳои обод гардондани кӯчаҳо, эҳтиёт кардани фонди манзил, мустаҳкам намудани тартиботи ҷамъиятӣ ба комиҷроияи Совети посёлка ёрии калон мерасонанд. Комитети кӯчаи Коргар, ки раиси он иштирокчии Ҷанги Бузурги Ватанӣ, муаллими омӯзишгоҳи коркунони муассисаҳои маданию маърифатӣ Ҷ. Ҷӯрақулов мебошад, яке аз комитетҳои беҳтарин ба шумор меравад. Бешубҳа, дараҷаи баланди ободонӣ, сабзу хуррамӣ ва ҳолати хуби санитарии кӯчаи мазкур аз бисьёр ҷиҳат ба туфайли ғамхории комитет таъмин карда шудааст. Комитети кӯча дар ташкили чорабиниҳои гуногуни тантанавӣ, гузарондани маъракаҳои ҳам хурсандӣ ва ҳам мотам ба ёрдамчии ҳақиқии сокинон табдил ёфтааст. Ягон тӯй ё дафну мотам бе маслиҳат ва ёрии мӯйсафедон гузаронда намешавад. Ҳоло дар ин ҷо барои гузарондани нахустин дар посёлка иди кӯча фаъолона тайёрӣ дида истодаанд. Комитети ҳавлии № 66-и кӯчаи Ленин, ки роҳбараш Қ. Раҳимов мебошад, низ кори ҷамъиятиро моҳирона ташкил менамояд. Ин ташкилотҳои худфаъоли сокинон пешсафи мусобиқаи посёлкавӣ барои унвони «Кӯчаи беҳтарин» ва «Хонаи маданияту маишаташ баланд» мебошанд.

Такья ба фаъолон ба мо имкон медиҳад, ки афкори ҷамъиятӣ ва талаботи аҳолиро амиқтар омӯзем, ин ё он қарори Совет ва комиҷроияи онро сари вақт ба маълумоти интихобкунандагон расонем, ба иҷрои онҳо назорат кунем, аҳолиро ба чорабиниҳои гуногуни ободонӣ сафарбар намоем, ба инвалидон ва кӯҳансолон ёрӣ расонем.

Ба афзоиши минбаъдаи обрӯю нуфузи органҳои ҳокимияти давлатӣ дар маҳал вақтҳои охир хеле васеъ шудани ваколати Советҳо низ мусоидат мекунад. Аммо ин талаботро аз кадрҳои коркунони советӣ зиёд намуда, вазифаҳоеро, ки мо бояд иҷро намоем, мураккаб гардонд. Мушаххасии қарорҳои қабулшаванда, таъмини иҷрои онҳо, яъне ягонагии қавлу амал ба мадди аввал мебароянд. Мо аз услуби коғазию бюрократии кор, ки то ба қарибӣ хоси аслан ҳамаи комитетҳои иҷроия буд, даст кашида истодаем.

Дар сессияҳо, маҷлисҳои комиссияҳои доимӣ, чун қоида, масъалаҳои ҳаётан муҳим, ки ба иҷрои планҳои иҷтимоию иқтисодӣ, беҳтар намудани кори соҳаи хизматрасонии аҳолӣ, нигаҳдории тандурустӣ, маорифи халқ, ободонӣ ва ғайра дахл доранд, муҳокима карда, ҳалли онҳо таҳти назорати депутатҳо гирифта мешаванд.

Мо шаклҳои нави кори фардии байни аҳолиро ҷустуҷӯ менамоем. Вақти қабули одамонро оид ба масъалаҳои шахсӣ тағьир дода, ба талаботи айём мувофиқ намудем. Қабули одамон дар коллективҳои калони меҳнатӣ низ ташкил карда мешавад. Комитетҳои кӯчаҳо ва ҳавлиҳо ҳам аз рӯи як қатор масъалаҳо аҳолиро қабул мекунанд. Кӯшиш мекунем, ки проблемаҳои ба миён гузошташуда зудтар ва пурра ҳал карда шаванд. Бесабаб нест, ки одамон ба комиҷроия ва ба депутатҳо бештар мурочиат мекардагӣ шуданд. Агар соли 1987 танҳо ба комиҷроия 185 ариза омада бошад, пас соли гузашта шумораи он якуним баробар афзуд. Ин тамоюлот соли ҷорӣ низ ба назар мерасад. Маълум мешавад, ки аҳолии посёлка ба мо боварӣ дорад.

Албатта, ҳанӯз на ҳамаи ҷиҳатҳои кори мо ба афзоиши обрӯи Советҳо мусоидат мекунанд. Ба ин ҳам саҳву хатоҳо, ҳам як қатор омилҳои объективӣ, ки процесси ҳокимияти пурра пайдо кардани Советҳоро боз медоранд, таъсири манфӣ мерасонанд. Мо бо камбудию хатоҳо ба андозае бомуваффақият мубориза мебарем, кӯшиш мекунем, ки ба онҳо роҳ надиҳем. Аммо нокифоягии ваколатҳо, набудани мустақилияти молиявӣ, базаи моддии худӣ ва таъсири манфии як қатор нуктаҳои кӯҳнашудаи қонун, ки кори Советҳои маҳаллиро танзим мекунанд, ба пешравии мо дар участкаҳои муҳимтарини кор халал мерасонанд.

Як қатор ҳуҷҷатҳои солҳои охир қабулкардаи партия ва органҳои давлатӣ хеле васеъ кардани ҳуқуқи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқиро пешбинӣ менамоянд. Аммо он ҳанӯз қонунӣ гардонда нашудааст. Дар натиҷа мо ҳатто дар сурати қарорҳои Советро иҷро накардани роҳбарони фориғболи хоҷагӣ ҳам ба онҳо амалан таъсир расонда наметавонем. Ин ба иҷрои наказҳои интихобкунандагон низ таъсир мекунад.

Ба фикри ман, ҳоло муайян намудани тартиби иштироки Советҳо, аз ҷумла звеноҳои поёнии онҳо — Советҳои қишлоқу посёлкаҳо, дар ҳалли масъалаи кадрҳо яке аз проблемаҳои муҳими баланд бардоштани роли Советҳо дар таъмини суръати зарурии тараққиёти иҷтимоию иқтисодии территорияи онҳо мебошад. Мутаассифона, ҳанӯз ҳам роҳбарони корхонаю ташкилотҳои воқеи посёлкаи мо бидуни назардошти фикри комиҷроияи Совети посёлка таъин ва интихоб карда мешаванд. Ҳол он ки кадрҳои маҳаллиро ғайр аз мо каси дигар беҳтар намедонад. Чунин кадрҳоро, ки манфиатҳои тараққиёти посёлкаро хубтар мефаҳманд ва барои беҳтар шудани шароити зиндагии аҳолии он ғамхорӣ зоҳир менамоянд, ба вазифаҳои роҳбарии ин муассисаҳо ғайр аз мо каси дигар холисона пешбарӣ карда наметавонад.

Ҳанӯз ҳам вазорату идораҳо роҳбарони корхонаҳои тобеи худро танҳо бо маслиҳату розигии органҳои районӣ ва шаҳрӣ таъин мекунанд, ё барои интихоб намудан ба коллективҳои меҳнатӣ тавсия менамоянд. Ҳол он ки бо ин роҳбарон барои ҳалли масъалаҳои таъмини шароити зиндагии сокинони посёлка асосан мо ҳамроҳ кор мекунем. Бинобар ин дар комиҷроияҳои Советҳои қишлоқ ва посёлка пешакӣ гузарондани сӯҳбат бо кадрҳои ба вазифаҳои роҳбарикунанда пешбаришуда мувофиқи мақсад мебуд. Масалан, дар территорияи Совети посёлкаи мо 16,5 ҳазор нафар одамон зиндагӣ мекунанд, дар ин ҷо қариб 70 ташкилоту корхонаи гуногун воқеъ аст ва табиист, ки проблемаҳои бисьёре ба миён меоянд.

Мутаассифона, қонуни амалкунанда барои бо пул таъмин намудани сохтмони объектҳои калони иҷтимоӣ, маданӣ ва маишӣ ба ҳисоби ягонаи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ маблағи муайян ҷудо карда ни корхонаҳои истеҳсолиро пешбинӣ намекунад. Ин ба қонеъ гардонда ни талаботи маънавии аҳолӣ, беҳтар намудани шароити иҷтимоию маишии зиндагии он халали ҷиддӣ мерасонад. Чунончи, дар маҳаллаи панҷум, ки дурдасттарин маҳаллаи посёлка мебошад, муассисаҳои типии маданию маърифатӣ мавҷуд нестанд. Ҳол он ки дар территорияи он иттиҳодияи истеҳсолии нақлиёти автомобилии боркаш, АТП № 3, СПМК-2,

СПМҚ-12, участкаи истифодаи роҳҳои № 22 воқеъ гардида, коркунони ин корхонаҳо дар ҳамин ҷо зиндагӣ мекунанд. Ягонтои ин коллективҳо имкон надоранд, ки мустақилона клуб ё Хонаи маданият созанд. Агар комиҷроия ҳуқуқ медошт, ки як қисми маблағи фонди иҷтимоию маданӣ ва маишии ин ташкилотҳоро якҷоя намуда, ба мақсади муайян истифода барад, он гоҳ бисьёр проблемаҳо кайҳо ҳал мешуданд.

Мехоҳам ба чунин масъалаи муҳим, монанди таъмири фонди манзил ва объектҳои иҷтимоию маданӣ ва маишӣ, ободонии кӯчаҳои маҳалҳои аҳолинишин, низ дахл намоям. Ба фикрам, ин масъала бо ҷиддияти худ кайҳо ба мадди аввал баромадааст ва қариб нисфи наказҳои интихобкунандагон маҳз бо он марбутанд. Аммо ҳалли ин масъала хеле душвор аст, зеро барои иҷрои корҳои гуногун комиҷроияҳои қишлоқҳо ва посёлкаҳо ҳатто базаи оддитарин надоранд. Аз ин рӯ, дар қонуни оиди Советҳои маҳаллӣ, ки ҳоло тайёр карда мешавад, дар назди Советҳо ташкил намудани бригадаҳо ё участкаҳои махсусро пешбинӣ кардан лозим аст ва онҳо барои таъмири биноҳо ва иҷрои корҳои ободонӣ бояд бо техника ва масолеҳи зарурӣ таъмин карда шаванд. Шояд ҳамаи умури коммуналиеро, ки дар территорияи Советҳо амал менамоянд, низ ба ихтиёри Советҳои посёлка ва қишлоқ додан лозим бошад. Ин имкон медод, ки таъсири депутатҳо ба сифати кори онҳо пурзӯр карда шавад.

Ниҳоят, структураи комиҷроияҳои Советҳои маҳаллии депутатҳои халқиро низ тағьир додан зарур аст. Онҳо ба территорияҳои гуногуни шумораи аҳолиашон гуногун хизмат мерасонанд ва мувофиқан ҳаҷми гуногуни корҳоро ба ҷо меоваранд, вале шумораи коркунони штатиашон қариб ки баробар аст. Чанд сол қабл аз ин бо Указн Президиуми Совети Олии республика ба посёлкаи мо якчанд қишлоқҳои ҳамсоя, ки қариб 6 ҳазор иафар аҳолӣ доштанд, ҳамроҳ карда, инчунин ду мактаби миёна ва муассисаи томактабии кӯдакон ба ҳисоби Совети посёлка гузаронда шуданд, вале шумораи коркунони он ягон нафар ҳам зиёд нагардид.

Ҳоло дар комиҷроия кори хаттӣ аз ҳад зиёд аст. Барои тартиб додани ҳуҷҷатҳои ЗАГС, бақайдгирӣ ва аз қайд баровардани паспорт, дида баромадани арзу шикоятҳо, додани ҳар гуна справкаҳо (шумораи онҳо соле бештар аз ҳашт ҳазор аст) на фақат шахси коргузор, ки як нафар аст, балки котиб, раис ва ҷонишини раиси комиҷроия низ қисми зиёди вақти кори худро сарф мекунанд. Ҳол он ки барои мувофиқи талаботи марҳалаи ҳозираи бозсозӣ ба роҳ мондани фаъолияти тамоми Совет мо бояд бевосита дар коллективҳои меҳнатӣ ва ҷои истиқомати аҳолӣ кор бурда, ба он депутатҳоро ҷалб намоем ва кори ташкилотҳои ҷамъиятиро мутобиқ созем. Бинобар ин дар ин бобат ҳам дигаргуниҳои куллӣ заруранд ва бе онҳо корамон пеш нахоҳад рафт.

Дар хотима мехоҳам боз як масъалаи ҳалталабро қайд намоям. Музди кори коркунони советӣ хеле кам аст. Рӯзи кори мо бошад, дар амал аз даҳ соат кам нест, мо рӯзҳои шанбе ва гоҳҳо якшанбе ҳам кор мекунем. Вале ҳангоми ба отпуск баромадан ягон рӯзи иловагии истироҳат муқаррар карда нашудааст. Дар мо системаи мукофотдиҳӣ ва дигар шаклҳои ҳавасмандгардонии моддӣ вуҷуд надорад. Ҳамаи ин қадру қимати меҳнати душвори моро паст мекунад. Бинобар ин баланд шудани обрӯи умуман органҳои советӣ ба ҳалли ин масъала низ вобаста аст.

Вале сарфи назар аз проблемаҳои мавҷуда бозсозии тамоми соҳаҳои ҳаётамон пеш аз ҳама ба худи мо, ба депутатҳо, комитетҳои иҷроия, ба масъулиятшиносӣ ва серталабии мо вобаста мебошад. Маҳз ҳаминро мо бояд ҳамеша дарк намоем ва дар хотир дошта бошем.

**Уктам АНВАРОВ,**
**раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии посёлкаи Ленини райони Ленин.**

**Х. УМАРОВ,**
**доктори илми иқтисодӣ**

# МУОДИЛАИ БИСЬЁРНОМАЪЛУМА

ДАР МАҚОЛАИ Ҷ. Каримов, Г. Кошлаков ва Р. Раҳимов яке аз ҷиҳатҳои муҳимтарини ислоҳоти куллии иқтисодӣ баррасӣ гардидааст, ки он назар ба бисьёр ҷиҳатҳои дигар ҳанӯз мавриди татбиқи амалӣ қарор нагирифтааст. Сабаби асосии ин аз ҷиҳати назариявию методологӣ таҳқиқ нашудани проблема аст. Ташвиши дар мақола баёнёфта оиди мавқеи олимони ҷудогона, коркунони амалӣ ва матбуоти баъзе республикаҳои иқтисодиёташон тараққиёфта комилан фаҳмост. Дар он ҷо ба ҳисоби хоҷагии территориявӣ ҳамчун ба воситаи ба даст овардани мақсадҳое муносибат мекунанд, ки хилофи идеяи интеграцияи байнимиллии иқтисодӣ чун омили пуртаъсири тезонидани афзоиши самараи иқтисодии истеҳсолоти ҷамъиятӣ буда, ба пурратар истифода бурдани имкониятҳои тақсимоти умумииттифоқии меҳнат монеъ мешаванд.

**Ҳисоби хоҷагии территориявӣ муқоисаи маҷмӯи даромаду хароҷот, кори пурсамари тамоми неруи истеҳсолии территория, васеъ ҷорӣ кардани принципи худмаблағтаъминкуниро тақозо дорад.** Сабаби асосии на фақат саҳми мухталифи ноҳияҳои ҷудогонаи мамлакат дар ҳалли муҳимтарин проблемаҳои умумииттифоқӣ, балки дар як қатор ноҳияҳо байни даромади миллии истеҳсолшуда ва истифодашуда ба вуҷуд омадани номутаносибӣ маҳз мавҷуд набудани чунин ҳисоби хоҷагӣ аст.

Дарки амиқтари идеяи ҳисоби хоҷагии ноҳиявӣ як қатор ҷиҳатҳоеро ошкор сохт, ки онҳо боиси ташвиши ҷиддии олимон, коркунони амалӣ ва аҳли ҷамоат гардидаанд. Чунин фикр асоснок аст, ки ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузарондани ноҳияҳо «иҷрои вазифаи баланд бардоштан ва баробар намудани дараҷаи тараққиёти иҷтимоии минтақаҳои ҷудогонаи мамлакатро ба таъхир андохта, фаъолии сиёсати иҷтимоиро суст карда, нисбат ба ноҳияҳои том принципи адолати иҷтимоиро вайрон мегардонад» («Экономическая газета», 1988, № 5). Охир дар ноҳияҳои мухталиф структураи гуногуни соҳавӣ, такрористеҳсол ва иҷтимоии истеҳсолоти ҷамъиятӣ, структураи ҷинс ва сину соли аҳолӣ, вазъияти демографӣ ва дараҷаи шуғли аҳолии қобили меҳнат мушоҳида мешавад. Зиёда аз ин, неруи илмӣ-техникии онҳо, савияи касбу ихтисоси коркунон низ як хел нестанд. Мавҷудияти ин ва дигар тафовут амри воқеъ буда, онро ба ҳисоб нагирифтан мумкин нест.

Маълум аст, ки дар Тоҷикистон ҳозир қариб чорьяки аҳолии қобили меҳнат бо кору бори рӯзгор ва хоҷагии шахсии ёрирасон машғул аст, ҳол он ки дар аксари вилояту кишварҳои РСФСР, республикаҳои Наздибалтика, Белоруссия дараҷаи шуғли аҳолӣ дар сектори ҷамъиятӣ бағоят баланд мебошад. Дар РСС Тоҷикистон ба ҳар сари аҳолӣ ҳамагӣ ба андозаи 47 фоизи дараҷаи умумииттифоқӣ даромади миллӣ истеҳсол карда мешавад. Истеҳсоли маҳсулоти саноат ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ дар республика 37,2 фоиз, маҳсулоти хоҷагии кишлоқ 68,2 фоизи нишондиҳандаҳои дахлдори умумииттифоқиро ташкил мекунад. Гардиши моли чакана дар савдои давлатӣ ва кооперативӣ ба ҳар сари аҳолӣ дар РСС Тоҷикистон 53,6 фоизи дараҷаи умумииттифоқӣ ва 34,9 фоизи дараҷаи РСС Эстонияро ташкил медиҳад. Назар ба аксарияти мутлақи ноҳияҳои мамлакат, дар структураи маҷмӯи қувваи коргарии республика аксариятро коркунони беихтисосу камихтисос ташкил мекунанд.

Дар чунин шароит дар муддати кӯтоҳ ба роҳи худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузарондани ноҳия пеш аз ҳама маънои қатъ кардани дотациядиҳӣ аз манбаи умумииттифоқиро дорад. Дар натиҷа, агар аз хусуси тамоми мамлакат сухан ронем, як ноҳия бурди калон, дигараш ба миқьёси азим бохт мекунад. Ба якумӣ ноҳияҳои дорои структураи ҳозиразамони иқтисодӣ ва неруи мутараққии меҳнатӣ мансубанд (РСС Белоруссия, республикаҳои иттифоқии Наздибалтика). Ба дуюмӣ ноҳияҳои дорои структураи афзалан аграрию ашьёи хом ва структураи номусоиди синну сол ва касбу ихтисоси аҳолӣ тааллуқ доранд (РСС Озарбойҷон, республикаҳои Осиёи Миёна). Дар назди РСС Озарбойҷон ва республикаҳои Осиёи Миёна вазифаи бағоят душвор меистад, ки он аз хеле тезондани суръати тараққии иқтисодиёт: тағьири структураи иқтисодиёт, ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунанда, таҷдиди назар кардани тахсиси ноҳия ва амсоли инҳо иборат аст. Вагарна масъалаи хеле кам кардани миқьёси истеъмолоти истеҳсолӣ ва шахсӣ ба миён омаданаш мумкин аст. Ба ин набояд роҳ дод. Охир дар республикаи мо бе он ҳам дараҷаи истеъмоли маҳсулоти аълосифати озуқа, таъмин будан бо манзил ва асбоби рӯзгор ва маданию маишӣ (назар ба дигар ноҳияҳо) бағоят паст аст.

Дар Тоҷикистон ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ истеъмоли гӯшт 35 кг (дар миқьёси мамлакат 64 кг), шир — мувофиқан 173 ва 341 кг, тухм — 112 ва 272 донаро ташкил медиҳад. Ҳар сокини Тоҷикистон ба ҳисоби миёна бо 8,8 метри мураббаъ манзил таъмин карда шудааст, дар миқьёси мамлакат он 13,4 ва дар Эстония 17,9 метри мураббаъро ташкил медиҳад. Дар чунин шароит зуд ба худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаронидани иқтисодиёти республикаамон (то охири соли 1990) чунин маъно медошт, ки ба ин ҷо овардани гӯшт, шир ва дигар маҳсулоти озуқаворӣ бас карда шавад, чунки вай бо дотация марбут аст. Ғайр аз ин маблағгузорӣ дар сохтмони манзил кам мешавад. Ҳамаи ин боиси имконнопазирии такрористеҳсоли қувваи хушсифати коргарӣ мегардад.

Феҳристи оқибатҳои манфии чунин иқдомро давом додан мумкин буд, вале гузариш ба ҳисоби хоҷагии территориявӣ, худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунии ноҳия процесси объективие мебошад, ки он аз худи моҳияти муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ бармеояд.

Муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ бояд асосҳои ташкилию иқтисодии адолати иҷтимоиро ташкил дода, вобастагии бевоситаи байни имкониятҳои истеҳсолии ноҳия ва динамикаю типи такрористеҳсоли аҳолиро таъмин намоянд, ки ин асоси назар ба даромади миллии истеъмолшуда устуворонатар афзудани даромади миллии истеҳсолшуда мегардад.

**Ҳисоби хоҷагии территориявӣ бояд на танҳо маҷмӯи даромаду хароҷотро баробар гардонад, балки ба афзоиши саҳми ҳар ноҳия дар та-**

**раккиётн комплекси ягонаи хоҷагии халқ мусоидат намояд.** То ҳол дар республикаҳои иттифоқӣ, вилоятҳо ва дигар воҳидҳои территориявӣ байни истеҳсол ва истеъмол алоқаи мустақим вуҷуд надошт. Ба ин услуби маъмурию фармонфармоии идоракунӣ боис шуд, ки тамоми давраҳои процесси такрористеҳсоли ноҳиявиро фаро гирифта буд.

Мунтазам афзудани даромади миллии истеъмолшуда назар ба истеҳсолшудааш, дотацияҳои ҳарсола аз бюҷети давлатии мамлакат барои дар республика ба вуҷуд омадани муҳити фориғболию хотирҷамъӣ, васеъ паҳн гардидани рӯҳияи тайёрхӯрӣ мусоидат намуданд. Қоркунони органҳои партиявию советӣ ва хоҷагии шаҳру районҳо, вилоятҳо ва умуман республика ба чунин кафолати қатъӣ эътимод пайдо карданд, ки аҳволи иқтисодӣ ва иҷтимоии воҳидҳои дахлдори территориявӣ бад шуданаш мумкин нест.

Ин кафолат ба республика хизмати бад расонд. Нисбати паст шудани суръати тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоӣ муносибати ғайританқидона карда шуд. Роҳбарони органҳои планкашию директивӣ барои тараққиёти иҷтимоию иқтисодии территорияҳои тобеи худ амалан ҷавобгар нашуда монданд.

Аз нуқтаи назари таъмини прогресси иҷтимоию иқтисодии ноҳия, натиҷаи ҳузнангезтарини мавҷуд набудани ҳисоби хоҷагии территориявӣ ҳамин чиз гардид, ки коркунони ҳамаи зинаҳо ҳисси хӯҷаини моликияти социалистиро гум карданд. Ҳисоби хоҷагии зинаи поёнӣ бояд нисбати фондҳои истеҳсолию ғайриистеҳсолии ба коллективҳои алоҳидаи меҳнатӣ вобасташуда муносибати дилсӯзона ва ғамхоронаро ташаккул диҳад. Аммо шахсияти аз ҷиҳати иҷтимоӣ фаъол на фақат дар доираи муносибатҳое ташаккул меёбад, ки танҳо ҷузъи ибтидоии истеҳсолиро фаро мегиранд. Ин гуна шахсият бояд аз бисьёр ҷиҳат ба туфайли ба доираи чунин муносибатҳо ҷалб намудани инсон ташаккул ёбад, ки ин муносибатҳо тамоми муҳити ҳаёти ӯ, яъне соҳаи истеҳсол, тақсим, мубодила ва истеъмолро дар бар мегиранд. Аз ин нуқтаи назар ҳисоби хоҷагии территориявӣ ба фаъол гардидани шахсият, барои дар ӯ инкишоф ёфтани ҳисси хӯҷаини ноҳия ва умуман мамлакат мусоидат мекунад.

Татбиқи ҳисоби хоҷагии территориявӣ, ба назари мо, вазифаи оддӣ ва осон нест. Бенизомии нарх, структураи истеҳсолот, аз ин рӯ, маҳсулоти содиршаванда, номуайянии таносуби централизм ва мустақилият, идоракунии соҳавӣ ва территориявӣ боиси шубҳаи муайяне мегарданд.

Ҳамаи ин проблемаҳо муҳиманд, вале масъалаи вусъат додани мустақилияти воҳидҳои территориявӣ аҳамияти боз ҳам калонтар дорад, чунки ҳисоби хоҷагӣ дар ҳар кадом зина бе мустақилияти муайян маҳол аст. Мустақилият аз бисьёр ҷиҳат ба муносибатҳои байни вазоратҳои соҳавии умумииттифоқӣ, иттифоқӣ-республикавӣ ва ноҳияҳо вобаста аст. То имрӯз масъалаҳои истеҳсолиро асосан идораҳо, масъалаҳои иҷтимоиро бошад, органҳои территориявӣ ҳал мекунанд. Чунин таносуб на ба манфиатҳои территориявӣ мувофиқ асту на ба манфиатҳои умумииттифоқӣ. М. С. Горбачёв дар маърӯзааш дар сессияи дувоздаҳуми ғайринавбатии Совети Олии СССР гуфт: «...Майлу рағбати зиёд намудани ҳуқуқҳои республикаҳо дар соҳаи иқтисодиёт комилан ҳаққонӣ ва қонунист. Вақти ҳалли ин масъала кайҳо расидааст. Вай ба концепцияи бозсозӣ комилан мувофиқ аст. Мо мутамарказонии аз ҳад зиёдро, ки ташаббусро дар маҳалҳо суст менамуд, борҳо ва қатъиян маҳкум карда будем.

Бемаънигист, ки коркунони кабинетии Москва масъалаҳои мушаххаси вазъияти республикаҳоеро ҳал менамуданд, ки аксаран ин республикаҳоро надидаанд».

Ба ноҳияҳо барои интихоби чунин структураи соҳавии истеҳсолот

мустақилият додан зарур аст, ки он на танҳо худхароҷотбарорӣ, балки ҳам даромаднокӣ ва ҳам худмаблағтаъминкунии иқтисодиёти ноҳиявиро таъмин намояд. Дар шароити республикаи мо зиёд кардани мустақилият бояд дар ин бобатҳо ифода ёбад: а) муқаррар намудани афзалияти тадбирҳои афзун гардондани дараҷаи коркарди ашёи хом то худи ба даст овардани маҳсулоти тайёр. Ин ба корхонаҳои тобеи умумииттифоқӣ низ дахл дорад ва дар асоси ин корхонаҳо сохтану ба кор андохтани корхонаҳои тобеи республикавӣ минбаъд ҷоиз дониста шавад; б) гузаштан ба шартномаҳои байни республикаи мо ва республикаҳои иттифоқӣ, кишварҳо, вилоятҳо ва дигар воҳидҳои территориявӣ дар бораи мубодилаи мустақими маҳсулот, сохтани корхонаҳои муштарак, амалӣ гардондани лоиҳаҳои калонмиқёс ва амсоли инҳо. Инчунин аввал қисман, сипас пурра аз додани хелҳои ҷудогонаи маҳсулот ба фонди умумииттифоқӣ даст кашидан ва ба фурӯши навъҳои алоҳидаи маҳсулот дар асоси нархҳои шартномавӣ гузаштан мумкин аст;

в) мустақилона барпо намудани минтақаҳои озоди тиҷоратӣ (минтақаҳои озоди ташаббуси хусусии тиҷоратӣ; г) пурра воқиф будани органҳои республикавӣ аз фаъолияти истеҳсолӣ, лоиҳакашӣ ва ҷӯяндагии корхонаю ташкилотҳои тобеи умумииттифоқӣ. Қисми асосии пули аз натиҷаҳои чунин фаъолият бадастомада бояд ба ихтиёри органҳои республикавӣ гузарад. Ҳозир дар республика ҳаҷми истеҳсол ва фурӯши тилло, дигар фулузоти нодир, сангҳои қиматбаҳо маълум нест. Умури геологии территориявиро ба Совети Вазирони республика тобеъ гардондан зарур аст.

Масъалаҳои ҷой гирондан ва тараққӣ додани корхонаҳои тобеи умумииттифоқиро бояд Советҳои маҳаллӣ бо назардошти самараи иқтисодию иҷтимоии ба хоҷагии халқи ноҳия ҳамроҳ намудани онҳо ҳал кунанд. Барои ин шартномаҳои байни вазорату идораҳои иттифоқӣ ва Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқиро (ба шарти ба ин шартномаҳо розигӣ додани Советҳои маҳаллӣ) дар бораи сохтмони корхонаҳои тобеи иттифоқӣ дар территорияи тобеи Советҳои маҳаллӣ дар амалия ҷорӣ кардан лозим аст. Чунин шартномаҳо манфиатҳои ҳам ноҳия ва ҳам мамлакатро пурра ба ҳисоб гирифта, оқибатҳои манфии экологии дар территорияҳои ҷудогона сохтани объектҳои калонмиқёси тобеи умумииттифоқиро пешгирӣ карда метавонанд. Аминам, ки агар чунин амалия 20—25 сол қабл аз ин ҷорӣ мешуд, на иттиҳодияи «Тоҷикхимпром» ва на заводи алюминии Тоҷикистон дар шакли ҳозираашон дар республика сохта намешуданд. Роҳи сохтмони ГЭС-и Роғун низ баста мешуд, ки дар лоиҳаи он ҷиҳатҳои иҷтимоӣ ва экологии сохтмон ва кори вай тамоман таҳқиқ нашудаанд.

Мустақилияти ноҳия танҳо дар сурати нигоҳ доштани дараҷаи илман асосноки мутамарказонии як қатор вазифаҳои иқтисодӣ самараи дилхоҳ мебахшад. М. С. Горбачёв дар сессияи дувоздаҳуми Совети Олии СССР бо асоси комил изҳор намуд, ки «ба пешниҳоди даст кашидан аз ягонагии танзими қонунии муносибатҳои моликият, системаи бюҷетию молиявӣ ва баъзе масъалаҳои дигари асосии ҳаёти ҷамъиятамон розӣ шудан мумкин нест».

Ба назари мо, дар марҳалаи ҳозира ба вуҷуд овардани заминаҳои ташкилии ҷорӣ намудани ҳисоби пурраи хоҷагӣ дар ноҳия (шаҳр, вилоят) муҳим аст. Дар назди комитетҳои иҷроияи Советҳои кишварию вилоятии депутатҳои халқӣ барпо намудани саруправленияҳои истеҳсолӣ-иқтисодӣ дар ин бобат иқдоми нахустин аст. Яке аз вазифаҳои ба зиммаи ин управленияҳо гузошташуда таъмини тараққиёти мунтазам ва мутаносиби хоҷагии халқи ноҳия дар асоси мутобиқгардонии фаъолияти корхонаҳо, иттиҳодияҳо, ташкилотҳо, Советҳои районии депутатҳои халқӣ мебошад. Аммо алҳол дар назди чунин управленияҳо вазифа

гузошта нашудааст, ки ҳамаи воҳидҳои маъмурӣ-территориявии вилоят ё кишварро барои гузаштан ба ҳисоби хоҷагӣ тайёр намоянд.

Аз ин нуқтаи назар шаклҳои нави ташкили ҳамкории управленияҳои соҳавӣ ва территориявӣ, ки аллакай дар шаҳру районҳои гуногуни мамлакат вуҷуд доранд, роли мусбат бозида метавонанд. Аз ҷумла, сухан аз хусуси иттиҳодияи байнисоҳавии территориявии шаҳри Поти, иттиҳодияи байнисоҳавии территориявии Сухуми меравад. Ба ҳайати ин иттиҳодияҳо корхонаю ташкилотҳои тобеи республикавӣ ва маҳаллӣ дохил карда мешаванд. Бо ризоияти вазоратҳои иттифоқӣ ва иттифоқӣ-республикавӣ ба ҳайати иттиҳодияҳои мазкур ҳамчунин корхонаю ташкилотҳои тобеи онҳо дохил мегарданд.

Ба назари аввал, барпо кардани ин иттиҳодияҳо мақсади сирф иҷтимоӣ дорад: вусъат додани истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ, пурратар истифода бурдани ресурсҳои меҳнатӣ, рафъи камчинии баъзе молҳо, адои хизмат ва амсоли инҳо. Аммо дар асл иттиҳодияҳои номбурда бояд бо роҳи барпо намудани инфраструктураи истеҳсолӣ ва иҷтимоии истифодаи умум, барҳам додани сабабҳои камшавии даромаднокӣ, моҳирона истифода бурдани қувваи коргарӣ, ташкили кӯмаки технологии мутақобила ва ғайра кори пурсамару даромадноки тамоми комплекси хоҷагии халқи ноҳияро таъмин намоянд.

Аҳамияти шаклҳои зикрьёфтаи ташкили ҳисоби хоҷагӣ аз он иборат аст, ки онҳо ногузир боиси ҳисоби хоҷагии дараҷаи республикаи иттифоқӣ мегарданд. Кори пурсамари онҳо имкон медиҳад на фақат ба шаҳр ё вилоят аз бюҷети республикавӣ додани дотация бас карда шавад, балки саҳми корхонаҳои дар территорияи тобеи онҳо амалкунанда дар ҳалли проблемаҳои умумиреспубликавӣ афзояд. Органҳои советию хоҷагии районҳо, шаҳрҳо ва вилоятҳо аллакай барои афзоиши мунтазами маҳсулоти софи истеҳсолгардида имкониятҳои калон доранд.

**Аз ин хулоса мебарояд, ки нуқтаи ибтидоии гузаштани иқтисодиёти ноҳия ба худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ дар корхонаҳо ҷорӣ намудани ҳисоби пурраи хоҷагӣ, дар дараҷаи район, шаҳр ва вилоят ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагии территориявӣ мебошад.**

Ба худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаштани ноҳияҳои мамлакат муҳайё сохтани шароити заруриро тақозо мекунад. Ҳозир чунин шароит дар як ноҳия мусоиду дар дигараш ғоят бад аст. Ҳамаи ноҳияҳое, ки дар структураи истеҳсолоти ҷамъиятиашон соҳаҳои ашьёи хоми минералӣ афзалият доранд, бо ҳамин фарқ мекунанд, ки дар онҳо даромади миллии истифодашуда назар ба даромади миллии истеҳсолшуда зиёд аст. Дар РСС Тоҷикистон маблағи чунин афзоиш дар зарфи 20 сол каму зиёд гардида, аз 119,5 миллион сӯми соли 1965 дар соли 1986 ба 534,4 миллион сӯм расид. Натиҷаи ногузири чунин аҳвол дотацияи бюҷети умумииттифоқӣ мебошад. Дар шароити дигар республика ба миқьёси беандоза калон қарздор шуда мемонд.

Оё ҳақиқатан ба Тоҷикистон бақияи манфии даромади миллӣ хос аст? Тадқиқот нишон медиҳад, ки хоҷагии халқи республика дар асоси принципҳои худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ кор карда метавонад ва бояд кор кунад. Барои ин бозсозии муносибатҳои иқтисодии байнинохиявӣ ва муносибатҳои мутақобилаи хоҷагии халқи республикаҳои иттифоқӣ бо бюҷети умумииттифоқӣ шароит муҳайё мекунад.

Ба ин муносибат механизми тахсиси ноҳия ва мубодилаи байниреспубликавии маҳсулот аҳамияти калон дорад. Шарти муҳимтарини амали пурсамари ҳисоби хоҷагии территориявӣ баробарии мубодилаи байниноҳиявӣ мебошад. Аммо ҳозир дар ин масъала ҳарҷу марҷи маҳз вуҷуд дорад, ки сабабаш камбудию нуқсонҳои нархгузорӣ мебошад.

Аслан, ҷамъияти советӣ дар тӯли тамоми давраи сохтмони социализм аз чунин иллати хоси капитализм, амсоли якбора пасту баландшавии нархҳо эмин набуд. Нархи баланди маҳсулоти тайёр ва нархи

пасти ашьёи хом, масолеҳ ва маҳсулоти нимтайёр боқӣ мондааст. Натиҷа қариб таврест, ки он дар хоҷагии ҷаҳони капиталистӣ вуҷуд дорад: нархҳои ба таври мутамарказ муқарраршаванда амалан нархҳои монополӣ мебошанд. Ба маҳсулоти тайёр нарх ба таври монополӣ баланд, ба ашьёи хом ба таври монополӣ паст. Зимнан, на шароити душвори иқлим ва на дараҷаи баланди меҳнатталабии истеҳсоли маҳсулот ба ҳисоб гирифта намешавад. Масалан, дар соҳаи пахтакорӣ бештар аз 90 фоизи амалиёти истеҳсолӣ дастӣ ба ҷо оварда мешавад. Механизми нархгузорӣ мутамарказонии қисми зиёди маҳсулоти изофаи дар ноҳияҳои истеҳсолкунандаи ашьёи хом ба вуҷуд овардашударо дар бар мегирад.

Ин пеш аз ҳама ба эҳсо ва андози муомилот дахл дорад. Табиист, ки дар шароити системаи ҳозираи ҳиссаҷудокунӣ аз муомилот ноҳияҳое, ки дар структураашон соҳаҳои ашьёи хоми минералӣ афзалият доранд, дар вазъияти номусоиди молиявӣ мебошанд. Мувофиқи маълумотҳои нопурра, танҳо аз рӯи нахи пахта ҳар сол бештар аз 650 миллион сӯмина арзиши маҳсулоти изофа берун аз ҳудуди республика меравад. Ин аз маблағи афзоиши даромади миллии истифодашуда назар ба истеҳсолшуда ба ҳисоби миёнаи солона (солҳои 1975—1985) хеле зиёд аст. Тақсимоти мутаносиби андози муомилотро дар байни ноҳияҳо мувофиқи сарфи меҳнат барои истеҳсоли хелҳои ҷудогонаи маҳсулот таъмин кардан зарур аст. Дар бораи гирифтани андози муомилот дар ҷои истеҳсоли маҳсулот қарор қабул карда хоҳад шуд. Ин ба худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузаштани иқтисодиёти республикаро куллан сабук мекунад. Ба ин муносибат проблемаи ба ном андози боҷ аз муомилот, ки он пурра ба бюҷети умумииттифоқӣ гузаронда мешавад, низ ҳалли худро тақозо дорад. Ин як қисми маҳсулоти изофаест, ки аз арзиши маҳсулоти маю арақ, маснуоти заргарӣ ва дигар маснуот ситонда мешавад. Соли 1987 дар Тоҷикистон маблағи чунин боҷ ба 214 миллион сӯм расид. Ба назари мо, ҳиссаи калони ин маблағ бояд дар республика монда, бюҷети маҳаллӣ ва республикавиро пурра гардонад.

Амалияи ба бюҷети иттифоқӣ гузарондани қисми зиёди фоидаи муассисаҳои банки республика (он соли 1987-ум 108 миллион сӯмро ташкил дод) тамоман норавост, зеро фоидаи муассисаҳои банки дар ҳудуди республика амалкунанда аз ҳисоби фоизи қарзҳое ташкил меёбад, ки онҳо ба истеҳсолоти ҷамъиятии ноҳия дода мешаванд. Ба бюҷети иттифоқӣ гузарондани ин маблағҳо ягон нафъи иқтисодӣ намебахшад, бинобар ин онҳо бояд дар ҷое монанд, ки ба даст оварда шудаанд.

Маълум аст, ки бо қарори органҳои болоӣ пули ресурсҳои табиӣ, аз ҷумла пули об пурра ба бюҷети маҳаллӣ ва республикавӣ гузаронда мешавад. Қарор принципан дуруст аст, вале ба тасҳеҳ эҳтиёҷ дорад. Дар РСС Ӯзбекистон ва РСС Туркманистон садҳо ҳазор гектар замин аз обанборҳои кӯҳистони РСС Тоҷикистон обьёрӣ карда мешавад. Сохтмони ин обанборҳо ба республика зиёни калони иқтисодӣ расонд, чунки даҳҳо ҳазор гектар замин зери об монда, аз сабаби ба ҷойҳои нав кӯчондани одамон маблағи калон харҷ шуд. Қусури ин зиёнро баровардан даркор аст. Бинобар ин ҳадафманд мебуд, ки як қисми пули об (камаш 50 фоиз), ки аз воҳаҳои нави РСС Ӯзбекистон ва РСС Туркманистон ситонда мешавад ва ин воҳаҳоро обанборҳои республикаи мо бо об таъмин мекунанд, ба бюҷети давлатии РСС Тоҷикистон гузаронда шавад.

**Механизми тахсиси хоҷагиҳои ноҳия низ аҳамияти калон дорад.** Чунон ки маълум аст, тахсиси ноҳия яке аз шаклҳои тақсимоти ҷамъиятии меҳнат мебошад, ки дар он эҳтиёҷот ва манфиати мамлакату ноҳия бештар ба ҳам пайваст мешаванд. Бо назардошти эҳтиёҷоти воқеии комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат ба тараққиёти корхо-

наҳои муайяни территорияҳои ҷудогона қарорҳо дар бораи тахсиси ин ё он ноҳия бояд якҷоя бо тадбирҳои мутаносибияти манфиатҳои ноҳия ва умумииттифоқӣ қабул карда шаванд. Табиист, ки чунин тадбирҳо бояд ба истифодаи ҳарҷонибаи фишангҳои арзиш такья намоянд. Масалан, сабаби мувофиқ наомадани манфиатҳои ноҳия ва мамлакат дар тараққии истеҳсолоти энергияталаб на танҳо дар он аст, ки ин истеҳсолот вазъияти экологии ноҳияро мураккаб мегардонад ва дар пурра гардондани ресурсҳои бюҷети ноҳия, вилоят, шаҳр, дар тараққии инфраструктураи иҷтимоии территорияҳои ҳамсоя ғайрикифоя иштирок менамоянд. Дар шароити муносибатҳои мутақобилаи ҳозираи корхонаҳои тобеи иттифоқӣ ва бюҷетҳои ноҳиявӣ органҳои республикавӣ ба нишондиҳандаҳои сифатии кори онҳо манфиатдор нестанд, ҳарчанд ки ин нишондиҳандаҳо аз бисьёр ҷиҳат ба дараҷаи истифодаи омилҳои маҳаллӣ вобастаанд. Соли 1987 корхонаҳои тобеи иттифоқӣ ба бюҷети республика ҳамагӣ 4,4 миллион сӯми фондаашон ё худ 1,25 фоизи маблағи умумиро гузарондаанд. Бояд қайд кард, ки ин маблағ ҳатто барои бо пул таъмин кардани тадбирҳои рафъи оқибатҳои ҳарсолаи харобиовари экологии худи ин корхонаҳо тамоман кифоя нест.

Корхонаҳои тобеи умумииттифоқӣ дар ҳалли проблемаҳои муҳимтарини республика тамоман иштирок намекунанд, аз хусуси он, ки сохтмон ва кори минбаъдаи ин корхонаҳо боиси тезу тунд гардидани проблемаҳои мавҷуда ва ба вуҷуд омадани проблемаҳои нав мегардад, ҳоҷати гап задан ҳам нест.

Ҳозир органҳои иттифоқӣ дар бораи зиёд намудани ҳиссаи фоидаи корхонаҳои тобеи иттифоқӣ, ки он бояд бюҷети маҳаллӣ ва республикаро 40 фоиз афзун гардонад, масъала ба миён мегузоранд. Ба фикри ман, ин миқдор ғайрикифоя аст. Ин миқдор масалан, барои Эстония, Литва, Латвия, Гурҷистон, Арманистон кифоя аст. Зеро дар республикаҳои мазкур корхонаҳои тобеи иттифоқӣ асосан маҳсулоти тайёр мебароранд ва бо худи ҳамин дар ҳалли проблемаҳои иҷтимоию иқтисодии ноҳияҳои дахлдор саҳми калон мегузоранд.

Вале дар Тоҷикистон, ки миқьёси харобиҳои экологӣ ва иҷтимоие, ки афзалан соҳаҳои истеҳсолкунандаи ашьёи хом меоранд, хеле калон аст. Аз ин рӯ, чунин ҳиссаҷудокуниҳо бояд на фақат барои тезондани ҳалли муҳимтарин проблемаҳои иҷтимоию иқтисодии ноҳия заминаи молиявӣ муҳайё созанд, балки қусури харoҷотро ба андозае барорад, яъне дар кори бо пул таъмин намудани программаҳои тараққиёти соҳаи иҷтимоӣ ва ҳифзи муҳити зист саҳми назаррас гузоранд. Бинобар ин дар республикаи мо ҳиссаҷудокунӣ аз фоидаи корхонаҳои тобеи иттифоқӣ бояд 50—60 фоизро ташкил намояд. Агар корхонаҳои ҷудогона зиёновар ё камдаромад бошанд, пас вазоратҳои иттифоқӣ бояд вазифаи бо пул таъмин намудани тадбирҳои мазкурро ба зимма гиранд. Дар сурати мавҷуд набудани чунин имконият (саркашӣ кардани вазоратҳо) ба Совети Вазирони республика ҳуқуқ додан лозим, ки чунин корхонаҳоро барҳам диҳад ё худ онҳоро ба қатори корхонаҳои тобеи республикавӣ гузаронда, хелҳои маҳсулоташонро тағйир диҳад.

Баланд бардоштани нархи ашьёи хом, тағйир додани тартиби ситондани андози муомилот, афзудани саҳми корхонаҳои тобеи иттифоқӣ дар тараққии хоҷагии маҳаллию республикавӣ ва ғайраро ҳангоми ба амал баровардани ҳисоби хоҷагии территориявӣ, худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунии ноҳия чун тадбирҳои дорои аҳамияти мобайнӣ шуморидан мумкин аст. Ба ҳисоби хоҷагии территориявӣ, худхароҷотбарорӣ ва худмаблағтаъминкунӣ бо роҳи мунтазам ва давра ба давра ба амал баровардани ислоҳоти куллӣ гузаштан лозим аст. Вақте ки ҳамаи унсурони системаи идоракунии иқтисодӣ дар мамлакат ба мақсадҳои ислоҳот комилан мувофиқ мегарданд, онгоҳ зарурати куллан

оддӣ намудани робитаҳои мутақобилаи иқтисодии байни ноҳияҳо ва комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат бо роҳи ба як шакл даровардани муносибатҳои мутақобилаи байни бюҷетҳои маҳаллӣ, республикавӣ ва умумииттифоқӣ ба миён меояд. Муҳим аст, ки дар чунин муносибатҳо бюҷети республикавӣ, қатъи назар аз тобеияти корхонаҳо, звенои нахустин бошад. Баъд ставкаҳои қатъии ҳиссаҷудокуниро аз бюҷети республика ба бюҷети умумииттифоқӣ муқаррар кардан даркор аст. Ҳамаи республикаҳои иттифоқӣ ва ноҳияҳои иқтисодӣ бояд дар иҷрои программаи умумииттифоқӣ саҳми баробар гузоранд. Ба фикрам, чунин гузориши масъала ба манфиати пойдор гардидани принципҳои адолати иҷтимоӣ дар муносибатҳои «ноҳия — комплекси ягонаи хоҷагии халқ» ба андозаи калон мувофиқат мекунад.

Мехостам бори дигар қайд кунам: ба ҳисоби хоҷагӣ гузарондани иқтисодиёти республикаҳои иттифоқӣ ва дигар воҳидҳои территориявӣ эҳтиёткории махсус ва муносибати батафриқаро ба ҳар як республикаи иттифоқӣ тақозо дорад. Саросемагӣ дар ин кор боиси талафоти калон шуда метавонад.

Дар як вақт ба ҳисоби хоҷагӣ гузарондани иқтисодиёти ҳамаи республикаҳои иттифоқӣ проблемаҳои мавҷудаи тараққиёти иҷтимоию иқтисодии онҳоро метавонад боз ҳам ҷиддитар гардонад. Территорияҳои дорои структураи «мукаммал»-и иқтисодӣ бояд вақтҳои наздик, территорияҳои дорои структураи афзалан ашьёи хом бошад, дертар, ба қадри ташаккул ёфтани заминаҳои объективии иҷтимоию иқтисодӣ ба ҳисоби хоҷагӣ гузаронда шаванд. Тоҷикистон ва дигар республикаҳои Осиёи Миёна бояд баробари ба амал бароварда шудани дигаргуниҳои куллии структурӣ, ки мақсадашон мутаносиб гардондани манфиатҳои умумииттифоқӣ ва ноҳиявӣ мебошад, ба ҳисоби хоҷагии территориявӣ гузаранд. Бинобар ин ҳозир танҳо дар бораи ҷорӣ намудани унсурҳои алоҳидаи ҳисоби хоҷагии территориявӣ дар республикаҳои Осиёи Миёна масъала гузоштан мумкин аст. Вагарна ин республикаҳо дучори дағалона вайрон шудани принципҳои адолати иҷтимоӣ мешаванд.

---

# БА ТАЪРИХ ХОЛИСОНА БОЯД БАҲО ДОД

МАВҚЕЪ ва роли муаррих дар ҷамъият, дар ташаккули худшиносии миллӣ чӣ гуна аст? Ҳангоми баҳо додан ба марҳилаҳои гуногуни тараққиёти республика муносибати нави объективонаро чӣ тавр муайян бояд кард? Ба такомулоти илми таърих чӣ халал мерасонад? Ин ва дигар саволҳо дар маркази диққати иштирокчиёни «мизи мудаввар» буданд, ки он бо ташаббуси Институти таърихи партия дар назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва Институти таърих, археология ва этнографияи ба номи Аҳмади Дониши Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон баргузор гардид.

Маърӯзаи директори Институти таърих, археология ва этнографияи ба номи Аҳмади Дониш, доктори илми таърих Р. М. Масов дар мавзӯи «Проблемаҳои омӯзиши сохтмони социалистӣ дар Тоҷикистон» гуфтугузорро хеле шавқовар намуд.

— Камбудии илми таърихи мо, — гуфт Р. М. Масов, — дар он аст, ки мо мустақилона фикр намекардагӣ шудем, аз эҳтимоли содир шудани саҳву хато, ошкоро гуфтани фикри худ метарсем. Ҳамаи муҳокимаронихои имрӯза фикреро ба миён меоваранд, ки таърихи тараққиёти ҷамъияти советӣ аз давраи ленинӣ, ки он баъди ғалабаи Революцияи Октябрь то миёнаи солҳои 20-ум давом кард, инчунин аз давраҳои шахспарастӣ, волюнтаризм, бозмондагӣ ва бозсозӣ иборат мебошад. Зимнан, саҳву хатоҳо, зуҳуроти манфии ҷойдошта, чун қоида, ба шахсҳои алоҳида нисбат дода мешаванд. Оре, дар таърихи сохтмони социалистӣ на фақат қаҳрамонӣ, эҷодкорӣ, пешравӣ ва авҷу барор, балки фоҷиаҳо, хатоҳо, кӯҳнапарастӣ, таназзул низ буданд. Вале ҳамаи ин ба тараққиёти умумии мо дар муддати бештар аз ҳафтод сол халал расонида натавонист. Бинобар ин бо назардошти зуҳуроти манфӣ ё иваз шудани роҳбарияти мамлакат ба давраҳо ҷудо намудани тараққиёти илм на фақат ғайриилмӣ, балки зарарнок ва иштибоҳи маҳз ҳам мебошад.

Р. М. Масов ба муаррихон таклиф намуд, ки тарзҳои беҳтари ба давраҳо тақсим кардани таърихи Тоҷикистони советиро муайян кунанд, то ибтидо ва интиҳои ҳар як давра ба воқеаҳои калонтарине, ки дар ҳаёти иҷтимоию иқтисодӣ ва сиёсии республика ва умуман мамлакат ба амал меоянд, мувофиқат намояд. Ӯ инчунин оиди ба давраҳо тақсим кардан ва баҳо додан ба характери воқеаҳое, ки дар ин ё он марҳалаи таърихӣ ба амал меоянд, фикри шахсиашро ифода намуд.

Аз ҷумла, вай ба фактҳои мушаххас муроҷиат карда, чунин масъала ба миён гузошт: оё миссияи озодкунандагии Армияи Сурхро, ки ба муқобили дастаҳои босмачиён ҷангида буд, ҷанги гражданӣ шумори-

дан мумкин аст, ё худ ин мубориза барои муқаррар ва мустаҳкам намудани Ҳокимияти Советӣ буд. Худи Р. М. Масов тарафдори нуқтаи назари дуюм аст. Дар баробари ин вай қайд намуд, ки бисьёр воқеаҳои ба давраи Революцияи Октябрь ва муборизаи зидди босмачигарӣ мансуб ба тасҳеҳ ва, аз ҳама асосиаш, ба баёни объективона эҳтиёҷ доранд. Маърӯзачӣ ба вазъи ҳозираи ба давраҳо тақсим шудани барқарорқунии хоҷагии халқи республика (солҳои 1926—1928) ва худи баҳодиҳӣ ба характери воқеаҳои ин давраҳо шубҳа мекунад. Ӯ чунин мешуморад, ки аз барқарорқунии хоҷагии халқ дида бештар дар бораи реконструкцияи он сухан рондан дурусттар мебуд, зеро дар асл чизе набуд, ки онро барқарор кунанд.

Р. М. Масов инчунин ба масъалаҳои роҳи ғайрикапиталистии тараққиёти халқҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон, ташаккул ва тараққиёти давлатдории советии Тоҷикистон, вазъи илми таърихи партия таваққуф намуд.

— Чун дар дигар ноҳияҳои мамлакат, сохтмони социалистӣ дар Тоҷикистон чандон осон ва беозор набуд, чунон ки баъзе муаррихон мепиндоранд, — қайд намуд ӯ. — Дар роҳи он мушкилиҳои объективӣ ва каҷравиҳои дорои характери маҳаллӣ, нафаҳмидани сиёсати партия дар маҳалҳо дучор мешуданд. Дар баробари баёни муваффақиятҳои сохтмони социалистӣ на фақат ба ҳодисаҳои манфӣ эътибор надодан мумкин нест, балки сабабҳои сар задани онҳоро кушода додан зарур. Ин ҳамаи моро дар оянда аз саҳву хато эмин медорад.

Мубоҳисае, ки оиди ба давраҳо тақсимкунӣ ва баҳодиҳӣ ба характери воқеаҳо дар марҳалаҳои гуногуни таърихи Тоҷикистони советӣ баъди маърӯзаи Р. М. Масов авҷ гирифт, нишон дод, ки муаррихони республика дар ин масъалаҳо ҳанӯз ба як фикри умумӣ наомадаанд. Вале роҳи пешгирифтаи онҳо барои холисона баҳо додан ба ҳодисаҳои таърихӣ, ба фармону нишондоди бемантиқи болонишинон гӯш надода, ҳақиқатро гуфтан дуруст аст. Танҳо ба ҳамин роҳ амал карда, таърихи ҳақиқии республика ва халқи онро ба вуҷуд овардан мумкин аст.

Иштирокчиёни «мизи мудаввар» — олимони Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон, Институти таърихи партия, донишкадаҳои олии пойтахт — дар баромадҳои худ, ба фикри мо, ба яке аз масъалаҳои хеле ҷиддии айём — масъалаи миллӣ, ҷиҳатҳои гуногуни он: ташаккули худшиносии миллӣ, инкишофи забони тоҷикӣ ва васеъ намудани доираи истифодаи он, барқарор кардани боварии байни миллатҳо диққати калон доданд. Концепцияи ленинии сиёсати миллӣ бояд қисми ҷудонашавандаи тафаккури нав дар масъалаи миллӣ гардад — чунин аст хулосаи музокирачиён.

Ҷамъомадагон изҳори ақида карданд, ки мубоҳисаи муаррихон, ки ба мубодилаи васеи афкор, муайян намудани программаи умумии амалиёт мусоидат мекунад, минбаъд ҳам гузаронида шавад. Таклиф шуд, ки ба чунин вохӯриҳо муаллимони таърихи мактабҳои миёна даъват карда шаванд. Ба фикри мо, ин комилан дуруст аст, зеро имрӯз маҳз дар мактаб пояиояндаи бозсозӣ гузошта шуда, неруи маънавӣ ва илмии он ташаккул меёбад.

# КОММУНИСТ,
# САРБОЗ, ҚАҲРАМОН

**Сатрҳои архиви ҳарбӣ басо кӯтоҳанд, вале ҳар яки онҳо аз ҷони баҳри озодии Ватан нисоршуда, хуни дар муҳорибаҳо рехта ва корнамоии ҷанговарон шаҳодат медиҳанд. Имрӯз мехостам хонандагонро бо баъзе маводҳои архив ва хотираҳои собиқ ҳамроҳони Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ Сафар Амиршоев, яке аз даҳҳо ҳазор нафар фарзандони пуршарафи халқи тоҷик, ки аз майдони Ҷанги Бузурги Ватанӣ барнагаштанд, шинос намоям.**

## МАҲБУБИ ДАСТА

*Соле пеш ба ман муяссар гардид, ки Амиршоевро дар ҷанг бинам. Сапедадам қисми ҳарбии мо аз роҳе мерафт, ки душман аз тӯпу миномётҳо тирборон мекард. Баногоҳ аз ақиб даҳ танки немис бо аскарони пиёдагард пайдо шуд. Мо дар як он ҷойҳои мувофиқро ишғол кардем. Дастаи Амиршоев ба деҳа даромад ва ба сӯи душман тир кушод. Дар гирду атроф тӯп метаркид, ғиззаси тири автоматҳо ба гӯш мерасид, вале ҳуҷуми душман зада гардонда шуд. Амиршоев дар ин ҷанг ду танкро оташ зад ва зиёда аз сад нафар гитлерчиёнро ҳадафи тир кард. Сафар дастаи худро дӯст медошт. Ӯ бо қисми худ ифтихор дошт ва шарафи онро эҳтиёт мекард.*

*Капитани гвардия А. РЯБОВ.*

### АЗ ТАВСИФНОМАИ ПАРТИЯВИИ С. АМИРШОЕВ

Ба сержанти калони гвардия Амиршоев Сафар.

Командири тӯпи 2-юми дастаи 5-ум аст. Кори худро хуб медонад. Боинтизом, нисбати худ ва тобеонаш серталаб, ахлоқан устувор, дар байни ҷанговарон обрӯманд аст, аз ӯҳдаи кор мебарояд. Дар ҷангҳои зимистони солҳои 1942—1943 ба муқобили фашистони истилогари немис фаъолона иштирок кард.

Дар ҷангҳо барои деҳаҳои Носовка ва Ливиковка зиёда аз 200 аскари душманро қир кард. Дар ҷангҳо барои шаҳри Мерьефа 2 танки немисро зада сӯзонд. Рафиқ Амиршоев дар ҷанги артиллерӣ 7 июли соли 1943 шуҷоату мардонагӣ нишон дод.

28 августи соли 1943 дар муҳорибаҳо барои деҳаҳои Сорки ва Уварово 1 пулемёт, 1 миномет ва зиёда аз 20 аскару офицери душманро нест кард.

31 августи соли 1943 дар ҷангҳо барои деҳаи Сухой як пулемёту як тӯпи зенитиро нобуд кард.

Рафиқ Амиршоев барои нишон додани шуҷоат ва мардонагӣ бо медали «Барои шуҷоат» мукофотонида шуд. Рафиқ Амиршоев ба партия ва Ватани социалистӣ содиқ аст.

Командир...
лейтенанти калон...

(Вазифа ва имзо ноаён)
7 сентябри 1943.

# ШАМШЕРИ ҚАҲРАМОН

Сафар Амиршоев соли 1912 дар деҳаи Заргар, Совети қишлоқи Садайбарда собиқ райони Балҷувони вилояти Кӯлоб дар оилаи деҳқони камбағал ба дунъё омадааст. Сафар дар хурдсолӣ аз падару модар маҳрум гашт. Тарбияи ятим ба дӯши модаркалонаш Нозук Пирова афтод.

Ба гуфтаи сокинони кӯҳансоли деҳаи Заргар, овони кӯдакии Сафар басо бо машаққат мегузарад, меҳнати пуразоб ва андозҳои гарони дороён ва зилзилаҳои мудҳиши дар он айём рухдода мардумро хонахароб карда буданд.

...Октябрь ғалаба кард ва ба сарзамини тоҷикон ҳам ҳаёти нав омад. Дар қишлоқи кӯҳистон мактаб-интернат кушода шуд, ки ба он Сафарро ҳам қабул карданд. Ӯ бо ғайрати тамом хонд ва баъди хатми таҳсил чанд сол дар зодгоҳаш дар вазифаи котиби колхоз кор кард.

Соли 1935 ӯро ба армия даъват намуданд ва Сафар дар полки 47-уми савораи кӯҳнаварди тоҷик ба хидмат шурӯъ кард. Дар ин муддат мактаби сержантиро бомуваффақият хатм намуда, ба вазифаи ёрдамчии командири взвод таъин шуд. Баъди дар хидмати низомӣ обутоб ёфтанаш дар қатори беҳтарин сарбозон ба аъзогии комсомол қабул шуд. Дере нагузашта ӯро аъзои бюрои комсомолии полк интихоб намуданд. Вақте ки хизмат ба поён расид, фармондеҳ шамшереро, ки ба рӯи он «Сафар Амиршоев» сабт шуда буд, ба ӯ дода, барои хидмати шоистааш ташаккур гуфт. Сафар бо сари баланду дили саршори ифтихор ба зодгоҳаш баргашта, аввал дар идораи молия ва сипас ба сифати муаллими ҳарбии мактаб кор кард.

Ҷанги Бузурги Ватанӣ сар шуд ва комиссариати ҳарбии шаҳри Кӯлоб Сафар Амиршоевро ба хизмати ҳарбӣ даъват кард. Ӯ ба дивизиони 93-юми тӯппаронии полки 104-уми савораи тоҷик афтод. Сафар, ки мактаби сержантиро хатм карда буд, ба вазифаи ёрдамчии командири взвод таъин шуд.

Моҳи ноябри соли 1942 дивизияи савораи 104-ум фармон гирифт, ки ба Сталинград равад. Сафар Амиршоев дар митинге ки ба муносибати ба фронт фиристода шудани дивизия барпо гардид, баромад кард. Ӯ шамшерашро аз ғилоф баровард ва гуфт: «Кӯҳансолони деҳаамон ҳикоят кардаанд, ки падарам Қосим-паҳлавон сардори яке аз дастаҳои шӯришгари Восеъ буд. Мо сарбозони дивизияи савораи тоҷик ба шумо қавл медиҳем, ки гитлерчиёни истилогарро несту нобуд карда, хоки Ватанро аз душман озод мекунем. Номи пуршараф ва номуси Восеи бузургворро пос медорем».

Моҳи октябри соли 1942 бо фармони Комиссариати халқии мудофиа барои рахнаи хати мудофиаи душман дивизияи пурқуввати тӯпчиёни эҳтиётии тобеи Сарфармондеҳ ташкил карда шуд. Сарбозони полки 104-умро ба ихтиёри дивизияҳои навташкили эҳтиётии Сарфармондеҳ дода, ба шаҳрҳои Коломнаи вилояти Москва, Гороховеци вилояти Иваново ва Чебаркули вилояти Челябинск фиристоданд. Амиршоев ҳамроҳи қариб 500 ҷанговари дигар ба Чебаркул омад ва ба полки 206-уми дивизияи 8-уми артиллерии захиравии Сарфармондеҳ қабул шуд.

Командири полк бо вазъияти фронтҳо шинос карда, сипас гуфт:

— Дивизияи 8-уми артиллерӣ, ки дар ҳайати он полки мо дохил мешавад, бояд дар амалиёти калони ҳуҷуми зидди душман ширкат варзад. Мо бояд фахр кунем, ки Ватан ба мо чунин яроқеро бовар кардааст, ки он дар масофаи қариб 12 ҳазор метр душмани ғаддорро хоку туроб мекунад.

Мо бояд қисмҳои тӯпро омӯзем. Аксарияти аскарони полки мо фарзандони миллатҳои бародарии Осиёи Миёна мебошанд, қисми зиёди

онҳо забони русиро суст медонанд ё тамоман намедонанд. Вазифаи мо, командирон, аз он иборат аст, ки ба онҳо яроқу техникаи ҳарбӣ ва забони русиро омӯзонем.

Дар охир ӯ эълон кард, ки касе дар қисмҳои артиллерӣ хизмат кардааст ё бо техникаи артиллерӣ шинос аст, 5 қадам аз саф берун бароянд.

Аз саф ҷанговарони хеле кам баромаданд, ки дар қатори онҳо Сафар Амиршоев ҳам буд.

Командири полк дар камарбанди яке аз ҷанговарони аз саф баромада шамшерро дида ҳайрон шуд, ки чаро ин ҷанговар шамшерашро ба амбори яроқ насупоридааст. Сипас ба ӯ наздик шуд.

Амиршоев мувофиқи устав бо овози баланду бурро «Командири дастаи тӯпчиёни взводи 1-уми дивизиони 5-ум Амиршоев Сафар» — гӯён худашро шиносонд.

— Ба забони русӣ хуб ҳарф мезанед, — гуфт командири полк.

— Ба Иттифоқи Советӣ хизмат мекунам! — ҷавоб дод Амиршоев.

— Шумо аз кадом республикаи бародарӣ ҳастед? — пурсид командир.

— Аз Тоҷикистон!

— Дар куҷо забони русиро ин хел хуб омӯхтед?

— Солҳои 1935—1937 дар полки савораи тоҷик!

— Барои чӣ то ҳол шамшерро ба амбори яроқ насупоридед?

— Иҷозатнома дорам,—гӯён маъюсона ва бо дили ноҳоҳам шамшерро аз ғилоф бароварда сӯи командир дароз кард.

Командир шамшерро аз дасти ӯ гирифта, аз назар гузаронид. Дар рӯи шамшер чунин суханон сабт ёфта буданд:

«Ба беҳтарин аскари савораи полки тоҷик Амиршоев Сафар барои хизмати шоистааш дар солҳои 1935—1937».

Командири полк каме хомӯш истода гуфт:

— Шаъну шараф ба халқе, ки ба Ватан чунин ҷанговар додааст.

Командир боз аз Амиршоев пурсид:

— Фарзанд дорӣ?

— Дорам, номаш Музаффар, — гуфт ӯ.

— Ҷанг-ҷанг аст, вай ба миллат кор надорад, пиру ҷавон, аскару генералро фарқ намекунад, вай қонунҳои худро дорад. Чӣ мешавад агар ин шамшерро ба хонаатон фиристем. Вай ба аҳли оилаат қуввату ба баргаштанат умед хоҳад бахшид. Музаффар низ аз он ҳамеша фахр мекунад.

— Ман, рафиқ командир, ба ҳамдиёронам ваъда дода будам, ки ба гитлерчиёни яғмогар на фақат бо тир, балки бо ҳамин шамшер ҳам зарба хоҳам зад...

Бегоҳии ҳамон рӯз сардори штаби полк Аршинов Александр Васильевич дар ҳузури ҷанговарон фармонеро хонд, ки дар он гуфта мешуд:

«Ба командири дастаи тӯпчиёни взводи 1-уми дивизиони 5-ум Сафар Амиршоев иҷозат дода мешавад шамшереро, ки барои хизмати шоёнаш мукофотонида шудааст, ҳамроҳи худ гирифта гардад».

...Дар як муддати кӯтоҳ дивизияи 8-уми артиллерӣ бо яроқу техника ва аскарону офицерҳо таъмин гардид. Ҳар як сарбоз ва офицер дар машқҳои тактикии саҳроӣ ба ҳарбу зарб тайёрӣ дид.

Дере нагузашта ба штаби дивизия фармон омад, ки вай ба ихтиёри фронти Воронеж дода мешавад ва бояд дар соҳили дарьёи Дон, назди деҳаи Верхний Мамон мавқеъ гирад. Душман дар соҳили рости дарьёи Дон ҷой гирифта буд.

Барф беист меборид, боди тунде ҳуштаккашон вазида, дасту рӯи ҷанговаронро мелесид. Душман дар баландӣ ҷой гирифта боварӣ дошт, ки қӯшунҳои советӣ аз яхи болои дарьёи Дон гузашта, хати мудофиашударо рахна карда наметавонанд. Вале тайёрии қӯшунҳои мо ба ҳуҷум дар ин самти фронти Воронеж анҷом меёфт.

16 декабрь соати 7-у 45 дақиқа оташфишонии миномёту тӯпҳои армияи шашуми фронти Воронеж сар шуд. Дар осмон самолётҳои советӣ пайдо шуда, участкаҳон асосии фронти душманро бомбаборон карданд. Аз байн фурсате нагузашта сарбозони дивизияҳои пиёдагард ба ҳуҷум гузаштанд. Тӯпчиён бо оташфишонӣ ба қӯшунҳои пиёдагард кӯмак мерасонданд.

Ҳамин тавр, роҳи ҷангии сержанти калони гвардия Сафар Амиршоев аз соҳили дарьёи Дон оғоз ёфт. Баъд ӯ дар муҳорибаҳо барои озод кардани Кантемировка, Росош, Альховатка, Алексеевка, Валуйка, Харьков, Смоленск, Витебск, Вильнюс иштирок кард. Ва дар ҳамаи ин ҷангҳои шадид ҳар боре, ки душман ба мавқеъҳои мо наздик мешуд, Сафар бо вай даст ба гиребон мегардид. Ӯ дар хотири бисьёр ҳамьяроконаш ана ҳамин хел артиллеристи ҷасури дар даст шамшер абадӣ мондааст.

## ДАШМАНРО БЕРАҲМОНА МЕКӮБЕМ

*Ба котиби КМ ПК(б) Тоҷикистон рафиқ Протопопов.*
*Ба раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон рафиқ Шогадоев.*

*Ба раиси Совети Комиссарони Халқии РСС Тоҷикистон рафиқ Қурбонов.*

*Ба колхозчиён ва колхозчизанон, коргарон ва хизматчиёни Тоҷикистон саломи гвардиягӣ.*

*... Қисми ҳарбие, ки мо дар он хизмат мекунем, зимистони соли 42—43 дар ҷангҳои ҳуҷумии Армияи Сурх иштирок карда, душманро бераҳмона торумор мекунад... Барои қаҳрамонӣ, шуҷоат ва мардонагӣ дар мубориза бо истилогарони немис ба қисми ҳарбии мо номи Гвардиячӣ дода шуд.*

*Бисьёр фарзандони халқи мо дар ҳарбу зарб бо душман қаҳрамонӣ ва фидокорӣ нишон доданд ва нишон медиҳанд, ватани маҳбуби худ — Тоҷикистони офтобиро шӯҳратманд мегардонанд.*

*Барои шуҷоат ва далерӣ инҳо бо ордену медальҳои ҳукуматӣ мукофотонида шудаанд:*

*1. Холматов Одинабой — бо ордени Ленин.*

*2. Ҷӯрабоев Тӯрабой, Ишматов Отахоҷа, Устоев Асо ва Бобоқулов Мели — бо ордени «Ситораи Сурх».*

*3. Амиршоев Сафар, Шарифов Латиф... — бо медали «Барои шуҷоат».*

*... Минбаъд ҳам душманро беамон мезанем ва несту нобуд месозем. Мо ба ғалаба, ба қудрати Армияи Сурх ҳаққонияти кори худ боварӣ дорем. Душман аз Сирдарьё, Вахш, Кофарниҳон ва дарьёи Душанбе ҳаргиз об нахоҳад нӯшид.*

*Дар мубориза баҳри Ватанамон на қувва ва на ҳаёти хешро дареғ намедорем...*

*«Коммунист Таджикистана», 1 октябри соли 1943.*

(Дар байни 56 ҷанговари тоҷик, ки ба имзо кардани ин мактуб сазовор шудаанд, имзои С. Амиршоев ҳам ҳаст).

# КОМАНДИРИ ТӮПИ ВАЗНИНИ № 10620

Ҳатто зоҳиран Сафар қаҳрамони афсонавиро мемонд: хушқад, ҷолоку серҳаракат буда, бурутҳои ба боло тобдода ва қудрати паҳлавонона дошт. Ӯ сусткорию иҷро накардани фармонро тоқат надошт. Ба ҷанг бо иштиёқ ворид мешуд ва вақте шароит маҷбур мекард, ки аз роҳ бозистад, хашмгин мешуд.

Сафар Амиршоев унвони Қаҳрамони Иттифоқи Советиро 16 июли соли 1944 дар ҷанги зиддитанкӣ гирифт. Вале қабл аз ин ҳам ӯ борҳо қаҳрамонӣ нишон дода буд. Боре ҳангоми яке аз ҷангҳо тири тӯпи душман ба таҳхона расид, ки он ҷо яроқу аслиҳа буд. Қуттиҳои аслиҳа месӯхтанд, аланга ба тири тӯпҳо наздик мешуд ва хавфи таркиш ба амал омада буд. Сафар худро ба оташ зада қуттиҳои даргирифтаро ба ҳар тараф мепартофт. Либосаш оташ гирифт, дастонаш сӯхта мерехт, вале то даме, ки яроқу аслиҳаи боқимонда аз оташ халос карда нашуд, вай аз таҳхона набаромад.

Ҳамон рӯзи фаромӯшношуданин моҳи июль Амиршоев фармон гирифт, ки аҕбаи наздикро ишғол намоянд ва филфавр фармон дод: «Танкҳоро мебинам! Даста ба пеши тӯп! Ҳабдаҳ «паланг» ва тӯпҳои худгард оташ кушода ба даста наздик мешуданд. Сафар зуд танкеро, ки бо суръати тез сӯи тӯп ҳаракат мекард, ба нишон гирифт ва оташ кушод. Дар ҳамин лаҳза ӯ дар шикамаш дарди сахтеро ҳис кард. Чашмонаш хира гардиданд, бемадор шуду ба болои пояи тӯп афтид. Вақте ба худ омад, дар пешаш Мосолову Фозилов ва Бобоеви ярадорро дид. Тамоми даста аз қатор баромада буд.

Амиршоев дид, ки танки оташзадаи ӯ месӯзад. Вале танкҳон дигар наздик мешуданд. Сафар тир ба тӯп монд ва дар ҳамин сония чизе снаашро сӯзонд. Амиршоеви оғуштаи хун ба пой хест ва охирин қувваашро ҷамъ карда, мили тӯпро сӯи танк гардонду боз як бор оташ кушод. Дуюмин танки душман даргирифт...

...Болои қабри Сафар Амиршоев тӯпи аз 63 ҷой сӯрохдори ӯ гузошта шудааст. Дар тӯпи қаҳрамон суханҳои зерин сикка зада шудаанд: «Вақте қаҳрамон мемирад, байрақи қисми ҳарбӣ болои сари ӯ фуруд меояд. Шаъну шарафи туро, рафиқ Амиршоев, эҳтиёт ва фузун мегардонам».

## Ӯ ҲАМЕША ЗИНДА ХОҲАД МОНД

Билети партиявии Сафар Амиршоев, ки ман аз кисааш баровардам, хунолуд буд. Бо азобе номи Амиршоевро хондем. Билети ӯро баъд котиби ташкилоти партиявии полк Синников ба управлениям сиёсии фронти 3-юми Белоруссия супурд.

Боре Сафар ҳамроҳи номае дастрӯмол гирифт, ки рӯи он бо бирешим «Қаҳрамон бош, бо ғалаба бозгард!» дӯхта шуда буд. Дастрӯймолро кӣ фиристодааст, намедонам. Охир он солҳо ба фронт аз тамоми гӯшаву канорҳои мамлакат ҳатто аз одамони ношинос номаву тӯҳфаҳои зиёде мерасиданд. Амиршоев ин дастрӯймолро бисьёр азиз медонист ва чун билети партиявӣ гирифт, онро бибӯсид ва ба ҳамон дастрӯймол печонида, ба кисаи чапи гимнастёркааш гузошт. Ҳам билети партиявӣ ва ҳам дили бебоку пурмеҳрашро як тир сӯрох карда буд.

Мо дӯсти ҳамяроқи худро ҳамроҳи дигар рафиқони ҳалокшуда дар назди майдони ҷанг дар сарзамини Литва ба хок супоридем. Дар паҳлӯи Сафар боз 53 нафар ҳамяроқони ӯ дар хоби абадианд...

Аз ёддоштҳои командири полк оид ба кор
сиёсӣ полковники мустаъфӣ Алтухов В. И

## ҚАҲРАМОНИ ДӮСТДОШТА

Ба муносибати бисту ҳафтумин солгарди Инқилоби Октябрь намояндагони қӯшунҳои дар фронт амалкунанда дар идораи рӯзномаи «Красноармейская газета» ҷамъ омаданд. Он ҷо аз аскари қаторӣ то генералҳо ҳузур доштанд. Корманди рӯзнома Я. Фоменко ба онҳо саволҳои бисьёре дод. Аз ҷумла, ӯ пурсид: «Қаҳрамони дӯстдоштаи шумо дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ кист?».

Ба ин савол майори гвардия, сардори шӯъбаи оперативии дивизияи сеюми артиллерӣ Александр Васильевич Аршинов чунин ҷавоб дод: «Ифтихори мардуми Сибирь се карат Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ Александр Покрышкин. Вале боз фарзанди ҷасур ва ифтихорманди миллати тоҷик Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ Сафар Амиршоев ҳаст, ки ду танки душманро оташ зада, дар болои тӯпи худ ҷон додааст. Вай дар қабристони деҳаи Жижмораи республикаи бародарии Литва ба хок супурда шудааст. Дар рӯи қабраш чун рамзи Ғалаба тӯпи ӯ гузошта шудааст».

«Красноармейская газета»,
4 ноябри соли 1944.

**Раҳмон САФАРОВ,**
**узви Иттифоқи нависандагони СССР,**
**майори мустаъфӣ**

## БАРОИ СИСТЕМАИ МАЪЛУМОТИ МАРКСИСТӢ-ЛЕНИНӢ

# ТАҶРИБАИ ТАЪРИХИИ ИНКИШОФИ СССР ЧУН ДАВЛАТИ ЯГОНАИ СЕРМИЛЛАТИ ИТТИФОҚӢ

### Ба ёрии пропагандистон ва омӯзандагони курси «Проблемаҳои актуалии муносибатҳои миллӣ, тарбияи интернационалӣ ва ватандӯстӣ»

ЯКЕ АЗ ПРОБЛЕМАҲОИ муҳими боэсозӣ дар СССР зарурати пурратар ифода намудани моҳияти интернационалистии давлатдории советӣ дар ташкил ва амали он мебошад. Дар давраи мавҷудияти Мамлакати Советҳо таҷрибаи калони барпо кардан ва инкишоф додани давлатдории миллии халқҳо дар ҳайати давлати сермиллати иттифоқӣ андӯхта шудааст. Дар Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ қайд карда шуд, ки мо масъалаҳои муносибатҳои байни миллатҳоро бояд дар партави марҳалаи ҳозираи инкишофи давлати сермиллати советӣ низ мулоҳиза кунем. Таҷрибаи андӯхтаи худро ҷамъбаст карда, тамоми чизи пурқиматро истифода барем ва дар баробари ҳамин он чиро, ки дур партофтан лозим аст, ошкор созем.

Плани зерини омӯзиши мавзӯъ тавсия карда мешавад:

1. Ғалабаи Октябри Кабир — шарти асосии барҳам додани зулми иҷтимоӣ ва миллӣ.

2. Ташкилёбии СССР — тантанаи сиёсати миллии ленинӣ.

3. Барҳам додани нобаробарии воқеии халқҳо.

4. СССР — давлати ягонаи иттифоқӣ.

## ҒАЛАБАИ ОКТЯБРИ КАБИР — ШАРТИ АСОСИИ БАРҲАМ ДОДАНИ ЗУЛМИ ИҶТИМОӢ ВА МИЛЛӢ

Пропагандист пеш аз он ки ба баёни масъалаи мазкур гузарад, ба шунавандагон хотиррасон мекунад, ки асосгузорони коммунизми илмӣ ҳалли масъалаи миллиро бо барҳам додани ҳокимияти буржуазия ва помещикон зич алоқаманд менамуданд, зеро маҳз ҳукмронии ин синфҳо заминаи иҷтимоии зулми миллӣ мебошад. «Ба андозае, ки истисмори як фард аз тарафи фарди дигар барҳам зада шавад, истисмори як миллат аз тарафи миллати дигар низ ба ҳамон андоза барҳам хоҳад хӯрд, — навишта буданд К. Маркс ва Ф. Энгельс дар «Манифести Партияи Коммунистӣ». — Дар баробари аз миён рафтани антагонизми синфҳо дар дохили миллатҳо муносибатҳои душманонаи миллатҳо нисбат ба якдигар низ аз миён хоҳанд рафт» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 4, саҳ. 445).

Ҳанӯз дар давраи пеш аз Октябрь большевикон кӯшиш мекарданд, ки меҳнаткашони ҳамаи миллатҳо ва халқиятҳои Россияро барои амали якҷоя баҳри озодии иҷтимоӣ ва миллӣ муттаҳид намоянд. Ба партия муяссар шуд, ки ҳаракати миллии озодихоҳонаи халқҳои мазлуми мамлакатро ба маҷрои умумии муборизаи коргарону деҳқонон ба муқобили мутлақият, буржуазия ва помещикон равона кунад.

Революцияи Кабири Социалистии Октябрь решаҳои иҷтимоии зулми миллиро барҳам дода, низову адовати миллиро рад кард ва озодию баробарҳуқуқии миллату халқиятҳоро эълон намуда, барои ҳамкории бародаронаи онҳо замина фароҳам овард. Съезди II умумироссиягии Советҳо ботантана изҳори боварӣ кард, ки Ҳокимияти Советӣ «ба ҳамаи миллатҳои сокини Россия ҳуқуқи ҳақиқии худмуайянкуниро таъмин менамояд» (В. И. Ленин. асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 26, саҳ. 247).

Дар ин съезд бори нахуст дар таърихи башарият ҳукумати коргарону деҳқонон ташкил карда шуд. Дар ҳайати он Комиссариати халқии онд ба корҳои миллатҳо таъсис ёфт, ки мебоист процессҳои миллиро дар мамлакати советӣ танзим

мекард. Ба зиммаи комиссариат вазифаҳои зерин гузошта шуда буданд: ҳангоми муҳокимаи бюҷети республикаҳо ва вилоятҳои автономӣ, инчунин дар бобати қонунгузорӣ ифода намудани манфиатҳои онҳо, муҳофизати ҳуқуқи ақаллиятҳои миллӣ; муттаҳид кардани намояндагиҳои республикаҳо ва вилоятҳои автономӣ; ба КИМ-и умуми Россия ва СКХ-и РСФСР пешниҳод намудани таклифҳо оид ба ташкил додани воҳидҳои нави автономӣ ва ғайра. (Комиссариати халқии оид ба корҳои миллатҳо то моҳи апрели соли 1924 вуҷуд дошт).

Ҳукумати Советӣ 3(16) ноябри соли 1917 «Декларацияи ҳуқуқҳои халқҳои Россия»-ро нашр намуд, ки дар он принципҳои асосии сиёсати миллии Ҳокимияти Советӣ баён ёфта буданд. Дере нагузашта хитобномаи Совети комиссарони халқӣ «Ба ҳамаи меҳнаткашони мусулмони Россия ва Шарқ» чоп шуд. Дар он зикр мешуд, ки Революцияи Социалистии Октябрь халқҳои Россияро аз зулми иҷтимоӣ ва миллӣ озод намуда, барои тараққии баробарҳуқуқонаи онҳо ҳамаи шароитҳоро муҳайё кард. Дар хитобнома муассисаҳои миллӣ ва маданӣ, урфу одатҳо ва дини мусулмонон озод ва дахлнопазир эълон намуда, озодии пурраи барпо кардани ҳаёташон кафолат дода, даъват карда мешуданд, ки дар атрофи Ҳокимияти Советӣ зич муттаҳид шаванд.

Дар ин ҳуҷҷатҳо дар муносибатҳои байни халқҳо сиёсати принципан нав — сиёсати баробарҳуқуқии комили онҳо эълон карда мешуд. Ин ҳуҷҷатҳо барои инкишофи худшиносии синфӣ ва фаъолии сиёсии аҳолии канорҳои миллии Россия ва ба тарафи Ҳокимияти Советӣ ҷалб намудани он роли калон бозида, заминаи контрреволюцияро барбод доданд ва ба империализм ва мустамликадорӣ зарба заданд. КМ РКП(б) ва Ҳукумати Советӣ дар асоси ҳамин ҳуҷҷатҳо ва дастурҳои программавии партия кори оид ба сохтмони давлати миллӣ ва дар давлати ягонаи сермиллат ихтиёран муттаҳид намудани халқҳоро вусъат доданд.

Тавсия мешавад, ки дар бораи эволюцияи ақидаҳои В. И. Ленин оиди масъалаи ташкили давлати сермиллат баъди ғалабаи революцияи пролетарӣ мухтасар таваққуф карда шавад. Вай то соли 1917 тарафдори унитаризми социалистӣ ва муқобили сохти федеративии Россияи оянда буд. Сабаби муносибати манфии В. И. Ленин ба федерация дар он буд, ки давлати калони марказонидашуда афзалиятҳои зиёде дошт ва ваҳдати пролетарҳои миллатҳои гуногунро дар муборизаи зидди буржуазия таъмин мекард. Вале баъд В. И. Ленин сабақи ҷанги империалистӣ ва мураккабии проблемаи муносибатҳои миллиро дар мамлакат ба назар гирифта, ба тарафдории федерация торафт бештар майл намуд. Моҳи май соли 1917 ӯ дар мақолааш «Финляндия ва Россия» идеяи барпо кардани «Иттифоқи бародаронаи республикаи пролетарӣ-деҳқонии Россия бо республикаҳои ҳар кадом миллати дигар»-ро возеҳу равшан баён менамояд. «Халқҳои дигарро ба иттифоқ бастан бо великоросҳо на бо зӯрӣ, балки фақат ба воситаи созиши ҳақиқатан ихтиёрӣ, ҳақиқатан озодона... ҷалб намудан лозим аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 24, саҳ. 356).

Ақидаҳои В. И. Ленин оид ба федерация дар рафти аз худ намудани таҷрибаи сохтмони Давлати сермиллати Советӣ минбаъд инкишоф ёфтанд. Пропагандист бояд қайд намояд, ки хусусияти асосии чунин федерация аз он иборат аст, ки вай дар заминаи революционӣ ва диктатураи пролетариат ба вуҷуд омадааст. Мувофиқи идеяи В. И. Ленин, федерацияи советӣ, ки ба ихтиёрӣ ва баробарҳуқуқӣ асос ёфтааст, имкон медиҳад тамоми маишат, маданият ва иқтисодиёти миллату халқиятҳои мухталифи мамлакат дар бар гирифта, манфиатҳои миллии онҳо бо манфиатҳои умумидавлатӣ пайваста шаванд. В. И. Ленин дар бораи ду типи федерация: федерацияи республикаҳои мустақили советӣ ва федерация дар асоси автономия — хулосаи муҳим баровард. РСФСР ба типи дуюми он дохил мешуд. Дар қарори КМ КПСС «Дар бораи 60-солагии ташкильёбии Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ» гуфта шуда буд: «РСФСР, ки дар атрофи он ҳамаи республикаҳои советӣ муттаҳид шудаанд, дар кори барпо намудани давлати ягонаи иттифоқӣ роли ҳалкунанда бозид. РСФСР чун нахустин Давлати сермиллати Советӣ тимсоли Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ мебошад».

Съезди III умумироссиягии Советҳо, ки 10 январи соли 1918 кушода шуд, «Декларацияи ҳуқуқҳои халқи меҳнаткаш ва истисморшаванда»-ро қабул намуд, ки он чунин эълон мекард: «Республикаи Советии Россия дар асоси иттифоқи озоди миллатҳои озод чун федерацияи республикаҳои миллии советӣ таъсис карда мешавад». В. И. Ленин аҳамияти оламшумули таърихии барпо кардани РСФСР-ро тавсиф намуда, дар нутқи хотимавии худ пеш аз пӯшида шудани съезди Советҳо гуфта буд: «Ман боварии пурра дорам, ки федерацияҳои гуногуни ҷудогонаи миллатҳои озод торафт бештар дар атрофи Россияи революционӣ муттаҳид хоҳанд шуд. Ин федерация тамоман ба таври ихтиёрӣ, бе дурӯғ ва зӯригарӣ афзудан мегирад ва он шикастнопазир аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 26, саҳ. 502).

Ба ин муносибат ба пропагандист тавсия карда мешавад, ки ба шунавандагон дар бораи сохтмони давлати миллӣ дар ҳамон давра дар ноҳияи Осиёи Миёна нақл намояд.

Ҳукумати Советӣ ба сохти давлатии халқҳои кишвар диққати калон медод. Бо ҳамин мақсад баҳори соли 1918 бо супориши шахсии В. И. Ленин ба ин ҷо комиссари фавқулоддаи Ҳукумати Советӣ дар Туркистон П. А. Кобозев, намояндагони Комиссариати халқии оид ба корҳои миллатҳои РСФСР А. Клевлеев ва Ҳ. Иброҳимов фиристода шуданд. Бо роҳбарии онҳо барои барпо намудани автономияи советии кишвар кори зиёди ташкилотчигӣ ва сиёсӣ ба ҷо оварда шуд

Съезди V кишварии Советҳо 30 апрели соли 1918 дар бораи ташкил ёфтани Республикаи Автономии Советии Социалистии Туркистон дар ҳайати РСФСР қарори таърихӣ қабул намуд.

РАСС Туркистон зодаи Октябри Кабир буд. Вай намунаи дар амал татбиқ шудани сиёсати миллии ленинӣ гардид ва барои дар оянда барпо шудани давлатҳои миллии халқҳои Осиёи Миёна ибтидо гузошт. Дар айни ҳол бояд қайд намуд, ки РАСС Туркистон дар ҳайати РСФСР нахустин республикаи автономӣ буд.

Дар ин давра дар мамлакат процесси пуравҷи сохтмони давлати миллӣ оғоз ёфт. 11 декабри соли 1917 РСС Украина ташкил шуд. 1 январи соли 1919 РСС Белоруссия эълон гардид. Дар ин вақт дар Наздибалтика Ҳокимияти Советӣ муқаррар ва Республикаҳои Советии Социалистии Эстония, Латвия ва Литва барпо шуданд. Совети Комиссарони Халқии РСФСР ва КИМ-и умуми Россия сиёсати миллии ленинӣ ва декретҳои Октябрьро дастури амал намуда, мустақилии республикаҳои ташкильёфтаи советиро эътироф карданд. Аммо баҳори соли 1919 республикаҳои Наздибалтика аз зарбаи қувваҳои муттаҳидаи контрреволюцияи дохилӣ, Германия ва Польшаи панӣ мағлуб шуданд.

Ин фактҳо, хулоса мебарорад пропагандист, аз он шаҳодат медиҳанд, ки Ҳокимияти Советӣ ҳуқуқи худмуайянкунии миллату халқиятҳои сокини Россияро на фақат эълон намуд, балки инчунин ба амал баровард.

## ТАШКИЛЬЁБИИ СССР — ТАНТАНАИ СИЁСАТИ МИЛЛИИ ЛЕНИНӢ

Баёни ин масъаларо аз он бояд оғоз кард, ки В. И. Ленин ва Партияи Коммунистӣ аз рӯзҳои аввали муқаррар гардидани Ҳокимияти Советӣ кӯшиш мекарданд, ки иттифоқи бародаронаи миллатҳо дар асоси ихтиёрӣ ва баробарҳуқуқӣ барпо карда шавад. В. И. Ленин таъкид менамуд: «Мо иттифоқи **ихтиёрии** миллатҳоро, — чунон иттифоқеро мехоҳем, ки вай ба ҳеҷ гуна зӯрии як миллат бар миллати дигар роҳ надиҳад, — чунон иттифоқеро мехоҳем, ки вай ба боварии басо комил, ба равшан фаҳмидани ягонагии бародарӣ, ба розигии тамоман ихтиёрӣ асос ёфта бошад. Ин гуна иттифоқро якбора ба амал овардан мумкин нест, барои ба вай расидан бо камоли пурсабрӣ ва эҳтиёткорӣ амал кардан лозим аст, то ки кор вайрон нашавад, то ки нобоварӣ ба миён наояд, то ки нобоварие ки дар натиҷаи асрҳои аср зулмкунии помещикон ва капиталистон, дар натиҷаи моликияти хусусӣ ва адоват барои тақсим ва аз нав тақсим кардани он боқӣ мондааст, нест карда шавад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 30, саҳ. 311).

Халқҳои мамлакат ба ташкили давлати ягонаи сермиллати иттифоқӣ на якбора, балки ба воситаи як қатор зинаҳои гузариш шурӯъ намуданд. 1 июни соли 1919 КИМ-и умуми Россия дар бораи бастани иттифоқи ҳарбии республикаҳои советӣ ва фармондеҳии ягона, муттаҳид намудани советҳои хоҷагии халқ, нақлиёт ва комиссариатҳои меҳнат қарор қабул кард. Ин иттифоқи ҳарбию сиёсӣ яке аз омилҳои ҳалкунандае буд, ки ғалабаи таърихии Мамлакати Советҳоро бар интервентҳо ва контрреволюцияи дохилӣ таъмин намуд.

Дар солҳои 1920—1921 алоқаҳои федеративии республикаҳои советӣ васеъ ва мустаҳкам гардиданд. Дар байни РСФСР, Украина, Белоруссия, республикаҳои советии Закавказия шартномаҳои тарафайн баста шуданд, ки дар онҳо ғайр аз муттаҳид кардани қувваҳои ҳарбӣ доир ба ҳамкории хоҷагӣ низ сухан мерафт.

Дар вазъияти нави таърихӣ, дар шароити вусъатёбии сохтмони социалистӣ шаклҳои пештараи робитаҳои байни республикаҳо акнун кифоя намекарданд. Иттифоқи зичтари дарозмӯҳлати онҳо лозим буд. В. И. Ленин зарурати ҳаётии онро пурра асоснок намуд: якум, бидуни чунин «иттифоқи хеле зичи республикаҳои советӣ» муҳофизати мавҷудияти онҳо дар шароити иҳотаи капиталистӣ имконнопазир аст; дуюм, бидуни «иттифоқи зичи иқтисодии республикаҳои советӣ... қувваҳои истеҳсолкунандаи аз тарафи империализм хароб кардашударо аз нав барқарор намудан ва некӯаҳволии меҳнаткашонро таъмин кардан мумкин нест»; сеюм, чунин иттифоқ, имкон медиҳад, ки хоҷагии ягонаи социалистии аз рӯи плани умумӣ тараққиёбанда барпо карда шавад (ниг. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 31, саҳ. 144).

Шаклҳои нави алоқаҳои давлатӣ якбора муайян нашуда буданд. Ташкилотҳои партиявии Украина, Белоруссия, Федерацияи Закавказия хоҳиши оммаҳои халқро ифода намуда, соли 1922 дар хусуси зарурати ба низом даровардани муносибатҳои байни ин республикаҳо ва РСФСР масъала ба миён гузоштанд. 10 августи соли 1922 Бюрои ташкилии КМ РКП(б) таҳти раёсати В. В. Куйбышев барои муҳокимаи ин масъала комиссия таъсис намуд. Бо супориши комиссия И. В. Сталин лоиҳаи резолюцияро «Дар бораи муносибатҳои РСФСР бо республикаҳои мустақил» тайёр кард, ки асоси онро идеяи «автономизация», яъне бо ҳуқуқи республикаҳои автономӣ ба ҳайати РСФСР дохил намудани онҳо ташкил медод.

Ин лоиҳа дар Комитетҳои Марказии партияҳои коммунистии республикаҳо, 23 ва 24 сентябри соли 1922 бошад, дар маҷлисҳои худи комиссия муҳокима гардид. Тарафдорони таклифи Сталин хеле кам буданд: онро танҳо КМ партияҳои коммунистии Озарбайҷон ва Арманистон бе ҳеҷ гуна қайду шарт тарафдорӣ карданд. КМ Партияи Коммунистии Белоруссия боқӣ мондани муносибатҳои пештараи шартномавии байни республикаҳоро афзал донист, вале КМ Партияи Коммунистии Гурҷистон бо аксарияти овозҳо

ин таклифро рад кард; КМ ПК(б) Украина лоиҳаро муҳокима карда натавонист.

В. И. Ленин бинобар беморӣ дар муҳокимаи аввалаи лоиҳа иштирок надошт. Аммо Сталин баъди беҳтар шудани саломатии Ленин ҳам ҳангоми сӯҳбат бо ӯ ба ин масъала дахл накард. Зиёда аз ин, вай пеш аз дахолати фаъолонаи В. И. Ленин қабули қарорро аз рӯи масъалаи мазкур тезонданӣ мешуд. Бо хоҳиши Владимир Ильич ҳам лоиҳаи аввалаи комиссияи Бюрои ташкилӣ, ҳам материалҳои муҳокимаи онро 25 сентябри соли 1922 ба Горьки фиристоданд. В. И. Ленин дар ҳуҷҷатҳои фиристодашуда майли татбиқи шаклҳои қатъии марказонӣ ва кӯшиши дар мӯҳлати кӯтоҳ ба ҳаёт татбиқ намудани онҳоро ошкор намуд.

В. И. Ленин 26 сентябрь баъди сӯҳбати тӯлонӣ бо Сталин таассуроташро хулоса намуда, дар мактубаш ба Л. Б. Каменев барои аъзоёни Бюрои Сиёсии КМ РКП(б) қайд намуд: «Ба фикрам, масъалаи ниҳоятдараҷа муҳим аст. Сталин як қадар майли шитобкорӣ дорад. Шумо бояд (Шумо як вақто бо ин масъала машғул шуданӣ будед ва ҳатто андак машғул ҳам шудед) нағзакак фикр карда бароед; Зиновьев ҳам». (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 42, саҳ. 421).

В. И. Ленин ба идеяи «автономизация, ки боиси маҳдуд шудани ҳуқуқҳои республикаҳои мустақил ва халқҳои сокини онҳо мегардид, қатъиян муқобил баромад. Владимир Ильич муносибати принципаи нав — дар иттиҳодияи нави давлатӣ — СССР ихтиёран муттаҳидшавии республикаҳои мустақил, аз ҷумла РСФСР-ро бо нигоҳ доштани баробарҳуқуқии пурраи ҳар кадоми онҳо пешниҳод намуд. Вай дар ҳамон мактубаш гуфта буд: «Мо худро бо РСС Украина ва дигарон баробарҳуқуқ мешуморем ва бо якҷоягӣ ва баробарии онҳо ба иттифоқи нав, федерацияи нав — «Иттифоқи Республикаҳои Советии Европа ва Осиё» — дохил мешавем» (Дар ҳамон ҷо).

В. И. Ленин аз марказонии беҳад огоҳ намуда, зарурати мустаҳкам кардани соҳибихтиёрӣ ва мустақилии ҳар республикаро ҳамчун шарти ҳатмии муттаҳид намудани халқҳо тарафдорӣ мекард. Ба ақидаи ӯ, муносибатҳои байни миллатҳо дар давлати сермиллати советӣ пеш аз ҳама бояд ба баробарҳуқуқии пурра, самимият, эҳтироми ҳамдигар, дӯстӣ, ҳамкории бародарона ва ҳамфикрӣ қарор гирифта бошанд.

Комиссияи Бюрои ташкилии КМ РКП(б) дар асоси нуктаҳои ленинӣ лоиҳаи навро тартиб дод. Пленуми КМ РКП(б) 6 октябри соли 1922 онро ҳамчун директиваи Комитети Марказии партия қабул намуд. Қарорҳои Пленумро Комитетҳои Марказии партияҳои коммунистии республикаҳои советӣ якдилона маъқул донистанд.

30 декабри соли 1922 съезди якуми Советҳо ташкил ёфтани Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистиро эълон кард. Съезд қайд намуд, ки Иттифоқи РСС «муттаҳидшавии ихтиёрии халқҳои баробарҳуқуқ буда, барои ҳар республика ҳуқуқи озодона баромадан аз Иттифоқ таъмин карда шудааст ва ба ҳамаи Республикаҳои Советии Социалистии ҳам мавҷудбуда, ҳам дар оянда ба вуҷуд меомадагӣ роҳи дохил шудан ба Иттифоқ кушодааст...»

Дар машғулият бояд нақл карда шавад, ки дар ҳайати вакилони РСФСР дар съезди якуми Советҳои СССР намояндагони РАСС Туркистон низ буданд. Дар он намояндагони ваколатдори Республикаҳои соҳибихтиёри Халқии Советии Бухоро ва Хоразм ба сифати меҳмонон ҳузур доштанд. Роҳбарони ҳайатҳои вакилони ин республикаҳо Қориюлдош Пӯлодов (РХСБ) ва Қаримберган Ҷабборбергановичи Сафоев (РХСХ) дар съезд нутқи табрикӣ эрод карданд. Раиси Бюрои осиёмиёнагии КМ РКП(б) Я. Э. Рудзутак ва раиси КИМ-и Туркистон Инъомҷон Хидиралиев дар маҷлисҳои комиссияҳои Президиуми КИМ-и СССР оид ба тартиб додани конституция, низомномаҳои оиди КИМ, Совети Комиссарони халқӣ, Совети меҳнат ва мудофиа ва комиссариатҳои халқии СССР иштирок намуданд. Намояндагони республикаи Туркистон латиш Я. Э. Рудзутак, ӯзбек И. Хидиралиев ва тоҷик А. Раҳимбоев ҳамроҳи дигар ходимони намоёни партиявию давлатии мамлакат ба шартномаи иттифоқӣ ва Декларацияи ташкильёбии СССР имзо гузоштанд. Вакилони Туркистон ба ҳайати органи олии қонунгузории мамлакат — КИМ-и СССР интихоб шуданд: И. Хидиралиев номзад ба аъзогии Президиум, А. Раҳимбоев, А. Сергазиев, Т. Рискулов аъзоёни КИМ, Б. Додобоев, Н. А. Паскуцкий ва Д. И. Манжара номзад ба аъзогии КИМ-и Иттифоқи РСС интихоб гардиданд.

Ташкильёбии СССР тантанаи сиёсати миллии ленинӣ — сиёсати дӯстӣ ва бародарии халқҳои баробарҳуқуқ буд. Дар харитаи ҷаҳон давлати сермиллати типи наве пайдо гардид, ки дар асоси принципҳои интернационализми пролетарӣ ташкил ёфтааст. Вай нахустин иттифоқи ихтиёрии миллатҳои соҳибихтиёре буд, ки онҳоро умумияти мақсадҳо ва вазифаҳо муттаҳид гардондааст. Ташкильёбии Иттифоқи РСС яке аз омилҳои ҳалкунандае буд, ки барои дигаргунсозии ҷамъият дар асосҳои социалистӣ, тараққӣ додани иқтисодиёт ва маданияти ҳамаи республикаҳои советӣ, мустаҳкам намудани иқтидори мудофиавӣ ва мавқеъҳои байналхалқии Давлати Советӣ шароити мусоид муҳайё намуд.

Ба Иттифоқи РСС аввал чор республикаи советии социалистӣ: РСФСР, РСС Украина, РСС Белоруссия ва Республикаи Федеративии Советии Социалистии Закавказия (РФССЗ), ки аз Озарбайҷон, Арманистон ва Гурҷистон иборат буд, инчунин 13 республикаи автономӣ ва 16 вилояти автономӣ дохил шуданд. Баробари вусъат гирифтани сохтмони давлатӣ-миллӣ дар мамлакат республикаҳои нави миллии советӣ ташкил ёфта, ба Иттифоқи РСС ихтиёран дохил гардиданд Инро

дар мисоли республикаҳои Осиёи Миёна нишон додан мумкин аст.

Дар ин ҷо дар натиҷаи тақсимоти миллӣ-давлатӣ 27 октябри соли 1924 РСС Туркманистон ва РСС Ўзбекистон ташкил ёфтанд. Съезди якуми Советҳои РСС Ўзбекистон, ки моҳи феврали соли 1925 дар Бухоро шуда гузашт, ҳуҷҷати таърихии «Декларация дар бораи ташкилёбии Республикаи Советии Социалистии Ўзбекистон»-ро қабул намуд, ки иродаи халқи ўзбекро барои ташкили республикаи миллии советӣ ва чун аъзои комилҳуқуқ ихтиёран ба Иттифоқи РСС дохил шудани он ифода мекард. Моҳи маи соли 1925 съезди III умумииттифоқии Советҳо хоҳиши РСС Ўзбекистон ва РСС Туркманистонро дар бораи дохил шудан ба Иттифоқи РСС қонеъ гардонд.

Соли 1929 РСС Тоҷикистон аз республикаи автономӣ ба республикаи иттифоқӣ табдил ёфта, ба СССР дохил шуд. Соли 1936 Республикаҳои Советии Социалистии Қазоқистон ва Қирғизистон, ки низ то он дам республикаҳои автономӣ буданд, инчунин Озарбойҷон, Арманистон ва Гурҷистон, ки дар Федерацияи Закавказия буданд, ба Иттифоқи РСС қабул шуданд. Соли 1940 иттифоқи бародарона бо Республикаҳои Советии Социалистии Молдавия, Латвия, Литва, Эстония ва Карелу-Фин пурра гардид (дар охири солҳои 50-ум РСС Карелу Фин ба РАСС Карелу Фин табдил ёфт). Муттаҳидии интернационалии халқҳои советӣ дар Иттифоқи РСС қувваҳои онҳоро барои бунёди ҷамъияти социалистӣ афзун гардонд.

М. С. Горбачёв дар маърўзааш дар Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС қайд намуд: «Ҳаёт дурустии идеяеро исбот кард, ки асоси ташкили Иттифоқи бузурги мо қарор дода шудааст — муттаҳид ва як кардани кўшишу ғайрат ба ҳар миллат ва ба тамоми ҷамъият имкон дод, ки пешрафти худро хеле тезонда, ба марраҳои нави прогресси таърихӣ расад. Сарфи назар аз ҳамаи душвориҳое, ки дар сари роҳамон дучор меомаданд, мо имрўз гуфта метавонем, ки ин Иттифоқ аз санҷиши замон гузаштааст. Он мисли пештара омили ҳалкунандаи тараққиёти минбаъдаи ҳамаи халқҳои мост».

## БАРҲАМ ДОДАНИ НОБАРОБАРИИ ВОҚЕИИ ХАЛҚҲО

Пропагандист қайд мекунад, ки то Октябри соли 1917 халқҳои мамлакати мо дар зинаҳои гуногуни тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ, сиёсӣ ва маънавӣ қарор доштанд. Бинобар ин В. И. Ленин ва Партияи Коммунистӣ барҳам додани нобаробарии тараққиёти хоҷагӣ ва маданиро, ки аз царизм мерос монда буд, шарти ҳатмии сохтмони бомуваффақияти социалистӣ мешумориданд. «Бе ин ба ҳамкории дуруст ва мустаҳками халқҳо дар доираи давлати ягонаи иттифоқӣ умед бастан мумкин нест», — қайд карда мешуд дар резолюцияи съезди XII РКП(б) оид ба масъалаи миллӣ (КПСС дар резолюцияҳо... ч. 2, саҳ. 439). Роҳҳои иҷрои ин вазифа ҳанўз дар съезди X РКП(б) муайян намуда, дар съезди XII партия аниқ карда шуда буданд.

Пайдоиш ва инкишофи Иттифоқи Советӣ ба туфайли дўстии бародарона, ёрии ҳамдигарӣ ва ҳамкории ҳамаҷонибаи халқҳои он имконпазир гардид. Асоси объективии инро моликияти ҷамъиятӣ будани воситаҳои истеҳсолот, давлатдории социалистӣ, идеологияи марксистӣ-ленинӣ, интернационализми пролетарӣ, мақсаду манфиатҳои умумии сохтмони социализм ва коммунизм, ёрии холисонаи бародаронаи республикаҳои бештар мутараққии советӣ, дар навбати аввал РСФСР ба республикаҳои миллии аз ҷиҳати тараққиёт ақибмонда ташкил доданд. В. И. Ленин ва Партияи Коммунистӣ ба ин ёрӣ аҳамияти хеле калон дода, онро шакли фаъолу мушаххаси зуҳуроти интернационализми пролетарӣ, яке аз шартҳои ҳалкунандаи рафъи ақибмонии аз замони гузашта меросмондаи иқтисодӣ ва мадании қаторҳои миллии мамлакат ва гузариш ба социализм мешумориданд. Дар резолюцияи съезди XII РКП(б) оид ба масъалаи миллӣ қайд карда мешуд, ки нобаробарии воқеии халқҳоро «танҳо бо ёрии ҳақиқии дарозмўҳлати пролетариати рус ба халқҳои ақибмондаи Иттифоқ дар пешрафти хоҷагӣ ва маданияи онҳо» бартараф кардан мумкин аст (КПСС дар резолюцияҳо.., ч. 2, саҳ. 438). Комитети Марказӣ ва Ҳукумати Советӣ нишондодҳои Ленин, қарорҳои съездҳои X, XII ва съездҳои минбаъдаи партияро дастури амал намуда, иқтисодиёти республикаҳои миллиро назар ба минтақаҳои марказии индустрӣ бо суръати тез тараққӣ медоданд.

Барои барҳам додани нобаробарии воқеии халқҳои мамлакат чи гуна корҳои мушаххас ба ҷо оварда шуданашро дар мисоли республикаҳои Осиёи Миёна дидан мумкин аст. Барои ин республикаҳо аз бюҷети умумииттифоқӣ маблағи дар ҳамон вақт хеле калон ҷудо карда мешуд. Масалан, афзоиши маблағгузории асосӣ ба саноати ин республикаҳо назар ба нишондиҳандаи умумииттифоқӣ дар панҷсолаи якум 31 фоиз, панҷсолаи дуюм — 51 ва панҷсолаи сеюм 93 фоизро ташкил медод.

Ҳамкорӣ ва ёрии ҳамдигарии халқҳои советӣ, ки онро Партияи Коммунистӣ мунтазам ба роҳ мемонд, барои дар мўҳлати кўтоҳи таърихӣ капитализмро аз сар нагузаронда ба социализм гузаштани халқҳои ўзбек, тоҷик ва дигар халқҳои собиқ ақибмондаи мамлакат роли калон бозид. Дар натиҷа пешбинии ленинӣ дар ин хусус тасдиқ гардид, ки «мамлакатҳои ақибмонда бо ёрии пролетариати мамлакатҳои пешқадам метавонанд давраи капиталистии тараққиётро аз сар нагузаронда, ба сохти советӣ ва баъд аз зинаҳои муайяни тараққиёт — ба коммунизм гузаранд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 31, саҳ. 249).

Роли халқи рус, синфи коргари қахрамони он дар бобати ёрии иқтисодӣ ва маданӣ ба миллату халқиятҳои собиқ ақибмондаи мамлакат дар рафти сохтмони социализм бузург аст. «Халқҳои мамлакати мо ҳозир комьёбиҳои барҷастаи сиёсати миллии ленинниро тақдир намуда, халқи бузурги русро барои интернационализми беғаразонаю ҳаққониаш, ҳиссаи бебаҳояш дар барпо кардан, тараққӣ додан ва мустаҳкам намудани иттифоқи социалистии республикаҳои озоду баробарҳуқуқ, дар прогресси иқтисодию иҷтимой ва маданий тамоми халқҳои Мамлакати Советӣ ҳамаҷониба эҳтиром ва арзи миннатдорӣ мекунанд», — гуфт М. С. Горбачёв дар маърӯзааш «Октябрь ва бозсозӣ: революция давом дорад».

Пропагандист яке аз комьёбиҳои барҷастаи Мамлакати Советҳо будани рафъи нобаробарии воқеии халқҳоро қайд намуда, нишон медиҳад, ки минбаъд баробаршавии дараҷаи тараққиёти республикаҳои бародар ба амал омада, ҳоло ин вазифа асосан иҷро шудааст.

## СССР—ДАВЛАТИ ЯГОНАИ ИТТИФОҚӢ

Дар моддаи 70 Конституцияи СССР гуфта шудааст: «Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ давлати ягонаи сермиллати иттифоқиест, ки дар асоси принципи федерализми социалистӣ, дар натиҷаи худмуайянкунии озодонаи миллатҳо ва муттаҳидшавии ихтиёрии Республикаҳои Советии Социалистии баробарҳуқуқ ташкил ёфтааст.

СССР ягонагии давлатии халқи советиро таҷассум менамояд, бо мақсади якҷоя барпо кардани коммунизм ҳамаи миллату халқиятҳоро муттаҳид мекунад».

Ҳоло ба СССР 15 республикаи иттифоқӣ, 20 республикаи автономӣ, 8 вилояти автономӣ, 10 округи автономӣ дохил мешаванд. Намояндагони миллатҳое, ки ин ё он таъсисоти миллӣ-давлатӣ доранд, 98 фоизи сокинони мамлакатро ташкил медиҳанд.

Сабаби гуногунии шаклҳои давлатдории миллии советӣ тафовути шароити ҷуғрофӣ, шумораи аҳолӣ, ҳайати миллӣ, робитаҳои таърихан ташаккульёфтаи байни миллатҳо мебошад. Дар солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ инчунин дараҷаи гуногуни тараққиёти иҷтимоию иқтисодии халқҳо ва баъзе дигар омилҳо аҳамияти калон доштанд.

Шумораи аҳолии ҳар кадоми 15 республикаи иттифоқӣ аз 1 миллиону 556 ҳазор (РСС Эстония) то 145 миллиону 311 ҳазор нафарро (РСФСР) ташкил медиҳад. Ҳамаи республикаҳо Конституцияи худ, ки ба Конституцияи СССР мувофиқ аст, байрақ ва гимни давлатӣ, органҳои олӣ ва маҳаллии ҳокимияти давлатӣ ва идоракунӣ, қонунҳо, муассисаҳои миллии худро доранд, ки талаботи аҳолиро бояд пурратар қонеъ гардонанд. Ин республикаҳо давлатҳои соҳибихтиёри советии социалистӣ мебошанд, ки инро Иттифоқи РСС кафолат медиҳад. Дар айни ҳол ба Иттифоқи Советӣ ваколатҳои муайян дода шудаанд, ки онҳо дар моддаи 73 Конституцияи СССР зикр ёфтаанд. Мувофиқи моддаи 77 Конституцияи СССР, республикаи иттифоқӣ дар ҳалли масъалаҳое, ки дар ихтиёри Иттифоқи РСС мебошанд, дар Совети Олии СССР, Президиуми он, Ҳукумати СССР ва дигар органҳои Иттифоқи РСС иштирок мекунад; тараққиёти комплексии иқтисодӣ ва иҷтимоии территорияи худро таъмин карда, барои амалӣ шудани ваколатҳои Иттифоқи РСС мусоидат менамояд, қарорҳои органҳои олии ҳокимияти давлатӣ ва идоракунии СССР-ро ба ҳаёт татбиқ менамояд. Республикаи иттифоқӣ аз рӯи масъалаҳои дар ихтиёраш буда фаъолияти корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳои тобеи иттифоқро ба ҳам мутобиқ месозад ва ба он назорат мекунад. Вай инчунин ҳуқуқ дорад бо давлатҳои хориҷӣ муносибат карда, бо онҳо шартномаҳо бандад, мубодилаи намояндагии дипломатӣ ва консулӣ намояд, дар фаъолияти ташкилотҳои байналхалқӣ ширкат варзад. Аломати олии соҳибихтиёрии республикаҳои иттифоқӣ ҳуқуқи аз Иттифоқи РСС озодона баромадани онҳо мебошад, ки дар моддаи 72 Конституцияи мамлакат зикр ёфтааст.

Аз 20 республикаи автономӣ 16-тоаш дар ҳайати РСФСР мебошад. Аҳолии онҳо аз 289 ҳазор (РАСС Тува) то 3 миллиону 895 ҳазор нафарро (РАСС Бошқирдистон) ташкил медиҳад.

Республикаи автономии советии социалистӣ таъсисоти миллии советии социалистӣ буда, дар асосҳои автономияи сиёсӣ ба республикаи иттифоқӣ дохил мешавад ва дорои ҳамаи аломатҳои давлат мебошад. Вай Конституция дорад, ки хусусиятҳояшро ба назар мегирад ва ба Конституцияҳои СССР ва республикаи иттифоқӣ, ки ба он дохил мешавад, мувофиқ аст; территория дорад, ки онро бе розигии вай тағйир додан мумкин нест; органҳои олии ҳокимияти давлатӣ ва идоракунӣ дорад. Республикаи автономии советии социалистӣ берун аз ҳудуди ихтиёри СССР ва республикаи иттифоқӣ ҳокимияти давлатиро мустақилона ба амал баровварда, тараққиёти комплексии иқтисодӣ ва иҷтимоиро дар территорияаш таъмин менамояд.

Дар мамлакат дар баробари республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ вилоятҳои автономӣ ва округҳои автономӣ амал мекунанд. Шумораи аҳолии вилоятҳои автономӣ аз 99 ҳазор (вилояти автономии Осетияи Ҷанубӣ) то 547 ҳазор нафар (вилояти автономии Ҳакас) ва аҳолии округҳои автономӣ аз 21 ҳазор (округи автономии Эвенк) то 1 миллиону 47 ҳазор нафарро (округи автономии Ханти-Мансӣ) ташкил мекунад. Қонунро дар бораи вилоятҳо ва округҳои автономӣ Совети Олии республикаи иттифоқӣ, ки ба он дохил мешаванд, қабул менамояд.

Пропагандист комьёбиҳои баҳснопазир ва ҳақиқатан таърихии тараққиёти Дав-

лати иттифоқии сермиллати Советиро қайд карда, бояд диққати шунавандагонро ба проблемаю зиддиятҳои мавҷудаи соҳаи мазкур ҷалб намояд. Воқеаҳои вилояти автономии Қаробоғи Кӯҳӣ ва дигар ноҳияҳои мамлакатро мисол овардан мумкин аст. Дар ин бобат аз ҷумла материалҳои маҷлиси Президиуми Совети Олии СССР-ро, ки 28 ноябри соли 1988 барпо гардид, махсусан баромади М. С. Горбачёвро дар он, инчунин материалҳои сессияи дувоздаҳуми ғайринавбатии Совети Олии СССР-ро, ки охири моҳи ноябрь — аввали моҳи декабри соли 1988 шуда гузашт, истифода бурдан лозим аст. Чунон ки маълум аст, дар сессия гурӯҳи депутатҳо дар бораи вазъияти Қаробоғи Кӯҳӣ ва атрофи он бо дархост муроҷиат карданд. Намояндаи КМ КПСС ва Президиуми Совети Олии СССР дар вилояти автономии Қаробоғи Кӯҳӣ депутат А. И. Вольский дар сессия баромад карда, ба дархост ҷавоб дод (баромади ӯ ва қарори дахлдори қабулкардаи Совети Олии СССР дар газетаи «Известия» 2 декабри соли 1988 чоп шудааст).

Дар машғулият инчунин қайд бояд кард, ки дар давраи шахспарастӣ зӯран ба дигар ҷойҳо кӯчонидани халқҳои том — кореягиҳо, немисҳои Поволжье, тоторҳои Қрим, карачаевиҳо, чеченҳо, ингушҳо, балкарҳо ва дигарон, барҳам додани давлатдории миллии бисёрни онҳо дуршавии ҷиддию дағалона аз принципҳои ленинии сиёсати миллӣ буд.

Пропагандист махсус қайд менамояд, ки проблемаҳои муносибатҳои байни миллатҳо бояд дар асоси қонун, конституция ва демократия ҳал карда, манфиатҳои ҳамаи халқҳои советӣ, умуман Давлати сермиллати Советӣ ба эътибор гирифта шаванд.

Дар материалҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС вазъияти муносибатҳои байни миллатҳо амиқ таҳлил намуда, вазифаҳои амалии бозсозии онҳо муайян карда, дар асоси принципҳои демократӣ чи тавр инкишоф додан ва мустаҳкам кардани федерацияи советӣ нишон дода шудааст. Диққати шунавандагон бояд ба он ҷалб карда шавад, ки дар сессияи дувоздаҳуми Совети Олии СССР даъвати ёздаҳум концепцияи нави федерацияи советӣ — маркази муқтадир ва республикаҳои муқтадир эълон карда шуд. Ин инкишофи мантиқии идеяҳои ленинии федерализм мебошад.

Дар охири машғулият пропагандист қайд менамояд, ки моҳи июли соли 1989 Пленуми КМ КПСС барпо гардида, проблемаҳои муносибатҳои байни миллатҳоро дар мамлакат дар шароити ҳозира муҳокима мекунад.

## АДАБИЁТ ОИД БА МАВЗӮЪ


Ленин В. И. **Финляндия ва Россия**. — Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 24, саҳ. 353—356.

Ленин В. И. **Доир ба масъалаи миллатҳо ё худ «автономизация»**. — Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 36, саҳ. 624—631.

Ленин В. И. **Дар бораи ташкил додани СССР. Мактуб ба Л. Б. Каменев барои аъзоёни Бюрои Сиёсии КМ РКП(б)**. — Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 42, саҳ. 420—422.

**Съезди ҳаштуми РКП(б). Программаи Партияи Коммунистии Россия**. — КПСС дар резолюцияҳо..., нашри 9, М., Нашриёти адабиёти сиёсӣ, 1983, ҷ. 2, саҳ. 79.

**Съезди даҳуми РКП(б). Резолюция «Дар бораи вазифаҳои навбатии партия оид ба масъалаи миллӣ»**. — Дар ҳамон ҷо, саҳ. 360—370.

**Съезди дувоздаҳуми РКП(б). Резолюция «Дар бораи масъалаи миллӣ»**. — Дар ҳамон ҷо, ҷ. 3, саҳ. 79—88.

**Материалҳои съезди XXVII Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ**. — Душанбе, «Ирфон», 1986, саҳ. 68—70, 204—205.

**Резолюцияи Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС «Дар бораи муносибатҳои байни миллатҳо»**. — Журнали «Коммунисти Тоҷикистон», № 8, 1988.

**Горбачёв М. С. Октябрь ва бозсозӣ: революция давом дорад**. — Душанбе, «Ирфон», 1987, саҳ. 38—39.

Горбачёв М. С. **Дар бораи рафти амалӣ гардондани қарорҳои съезди XXVII КПСС ва вазифаҳои ривоҷ додани бозсозӣ**. Маърӯза дар Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС 28 июни соли 1988. — Журнали «Коммунисти Тоҷикистон», № 8, 1988.

**Ҳарҷониба мустаҳкам кардан ва инкишоф додани Иттифоқи РСС ҳамчун давлати ягонаи сермиллати иттифоқӣ**. — Дар китоби: Проблемаҳои актуалии инкишофи муносибатҳои миллӣ, тарбияи интернационалӣ ва ватандӯстӣ. — М., Нашриёти адабиёти сиёсӣ. 1988, саҳ. 110—127.

# ФАРЗАНДИ ШӮҲРАТМАНДИ ХАЛҚИ ТОҶИК

*Ба муносибати 80-солагии зодрӯзи академик Ғафуров Б. Ғ.*



Таваҷҷӯҳ ба шахсияти Бобоҷон Ғафурович Ғафуров, ки тамоми ҳаёташ ба хизмати халқаш бахшида шуда буд, бо мурури солҳо коста намешавад. Мутаассифона, мероси илмии ӯ ҳанӯз ҳарҷониба тадқиқ нашудааст[1].

Дар ин мақола мехоҳам танҳо ба он ҷанбаҳои фаъолияти бисьёрсоҳаи Б. Ғафуров дахл намоям, ки ба ман ба хубӣ маълуманд. Бо тақозои ҳаёт ман бо Бобоҷон Ғафурович дар солҳои аввали фаъолияти меҳнатии баъдиҷангиам шинос шуда будам. Соли 1946 баъди ҷавоб шудан аз хизмати Армияи Советӣ ман дар Институти давлатии педагогии ба номи С. М. Кирови Ленинобод ба кор сар кардам. Боре ба институти мо ҷонишини раиси президиуми Филиали тоҷикистонии АИ СССР рафиқ Менсежников ташриф овард. Ӯ гуфт, ки иҷрои супориши шахсии котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Б. Ғафуровро марбут ба хоста гирифтани номзадҳо ба аспирантура дар ӯҳда дорад. Аз нақли ӯ мо фаҳмидем, ки дар республикаамон барои таъсиси университет ва Академияи илмҳо тайёрӣ дида мешавад ва ба ин кор шахсан Бобоҷон Ғафурович сарварӣ мекунад. Ин хабари хуш муаллимон ва донишҷӯёни институтро рӯҳбаланд намуд, бисьёр хатмкунандагон изҳори хоҳиш карданд, ки дар аспирантура мехонанд. Аз байни ашхосе, ки он вақт дар муассисаҳои илмии мамлакат аспирант шуданд, чунин олимони машҳур, монанди академикҳои АИ РСС Тоҷикистон П. Б. Бобоҷонов ва Ю. С. Носиров, узви вобастаи АИ РСС Тоҷикистон Н. Н. Неъматов, докторони илми таърих А. Ҷалилов, Ғ. Ҳайдаров ва дигарон ба воя расиданд.

Солҳои баъд аз ҷангро ба хотир оварда, кас аз ҷасорату дуранде-

[1] Дар китобчаи А. Мухторов ва Ш. Шарифов «Академик Бобоҷон Ғафуров» роҳи зиндагии олим тасвир ёфта, асарҳои асосии ӯ мухтасар таҳлил карда шудаанд. Баъзе хусусиятҳои шахсияти барҷастаи вай дар китоби А. Турсунов «Қирони саъд» нишон дода шудаанд.

шии Бобоҷон Ғафурович дар вазифаи котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар ҳайрат мемонад. Дар шароити душвортарини аз нав барқарор намудани хоҷагии халқ, ки ҷанг хароб карда буд, ба инкишофи маориф, аз ҷумла ба маълумоти олӣ, илм, санъат, адабиёт диққати бузург дода, дар бораи ходимони илм ва маданият ғамхории махсус зоҳир карда мешуд. Барои зиёнёни тоҷик солҳои бо Бобоҷон Ғафурович кор кардан солҳои ҳақиқатан фаромӯшношуданӣ буданд.

Бо ташаббуси исроркоронаи Б. Ғафуров соли 1956 Институти политехникии Тоҷикистон кушода мешавад. Вақто ки ӯ нахустин бор ин масъаларо ба миён гузошт, бисьёриҳо дар ҳайрат монда мегуфтанд: ҳеҷ як замина надошта, мактаби олии техникиро чӣ тавр таъсис кардан мумкин аст? Дар ҳақиқат бинои муносиб, муаллимон мавҷуд набуданд, дар байни тоҷикон ягонто ҳам номзади илмҳои техникӣ набуд. Вале Бобоҷон Ғафурович азми қатъӣ дошт: бино пайдо мекунем, муаллимон ва таҷҳизотро мактабҳои олии республикаҳои бародарӣ медиҳанд. Ҳамин тавр ҳам шуд. Аз моҳи марти соли 1956 аз мактабҳои олии Москва, Ленинград, Уральск, Боку ва Тошкент таҷҳизоти лабораторӣ, китобҳои дарсӣ ва таълимӣ омадан гирифтанд. Аз донишкадаҳои олии Москва муаллимони аввалин омаданд. Худи ҳамин донишкадаҳо барои институти мо аз ҷумлаи ҷавонони тоҷик тайёр кардани муаллимони дипломдорро ба ӯҳда гирифтанд. 1 сентябри соли 1956 дар институт соли аввали таҳсил мӯътадилона оғоз ёфт. Ин зуҳуроти конкретии ёрии бародаронае буд, ки ба он Бобоҷон Ғафурович умед мебаст.

Хизмати Б. Ғ. Ғафуровро дар инкишофи илми республикаамон махсусан қайд кардан зарур аст. Ҳанӯз дар солҳои сахти ҷанг ӯ ба кори Филиали АИ СССР дар Тоҷикистон, ки сарвари президиуми он олими барҷастаи советӣ академик Е. Н. Павловский буд, таваҷҷӯҳи пайгирона медод. Моҳи апрели соли 1944 бо ташаббуси Б. Ғафуров нахустин сессияи илмии филиал даъват карда шуд, ки дар он ӯ дар мавзӯи «Таърихи халқи тоҷик амиқтар омӯхта шавад» маърӯза кард. Ба инкишоф додани корҳои археологӣ диққати махсус дода шуд, ки баъд ин корҳо васеъ вусъат ёфтанд ва бостоншиносони тоҷик шӯҳрати ҷаҳонӣ ёфтанд. Соли 1956 дар сарзамини Тоҷикистон экспедицияи археологии суғди тоҷик бо роҳбарии шарқшинос ва бостоншиноси машҳур, узви вобастаи АИ СССР А. Ю. Якубовский бевосита ба кор шурӯъ намуд, ки ин экспедицияро Б. Ғафуров ҳаматарафа дастгирӣ мекард. Маҳз ҳамон вақт тадқиқоти мунтазами археологӣ оғоз ёфт. Вай Тоҷикистони Шимолӣ, Марказӣ ва Ҷанубиро фаро гирифт. Бостоншиносон ба омӯхтани Панҷакенти қадима, Шаҳристон, Қабодиён ва Ҳисор сар карданд.

Б. Ғафуров минбаъд ҳам аз корҳои археологӣ дар Тоҷикистон ҳамеша бо диққат хабардор шуда меистод. Баъд аз он ки соли 1951 Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон бо Институти таърих, археология ва этнография барпо гардид, ӯ ба ташкил ёфтани шӯъбаи махсуси археология ва нумизматика ёрӣ расонд. Вай бо олимоне, ки барои кор дар муассисаҳои АИ РСС Тоҷикистон даъват мешуданд, шахсан шинос мешуд. Зимнан, олимони бисьёреро ба кор даъват кардан лозим меомад, чунки оид ба як силсила ихтисосҳо дар республика кадрҳои илмӣ тамоман набуданд. Мувофиқи ёддоштҳои муосиронаш, вай борҳо ба институт омада, бозьёфтҳои нави археологиро аз назар мегузаронд ва муҳокима менамуд, тез-тез ба сари корҳои археологӣ меомад.

Мутаассифона, на ҳаман коркунони партиявӣ ва советӣ ба ёдгориҳои археологӣ ва умуман ба осори маданият бо чунин дарки масъала ва диққат муносибат менамуданд. Аз ҳамин сабаб бисьёр осори антиқа, ки барои таърихи маданияти халқи мо аҳамияти бузург доштанд, абадӣ нобуд гардиданд. Он чизе ки эҳтиёт кардан муяссар шуд, натиҷаи ҷидду ҷаҳди босуботи олимон аст. Агар ин ҷидду ҷаҳд намебуд, мо чунин осори нодир, монанди қасри Ҳулбукро дар районн Восеъ, харобаи Кофирқалъаро дар районн Колхозобод ва якчанд ёдгориҳои ди-

гарро аз даст медодем. Дар он ҷое, ки сари вакт олимон дахолат карда натавонистанд, ёдгориҳо ваҳшиёна несту нобуд карда шуданд. Ҳар як ҳодисаи нобудшавии осори антиқаро мо бо Б. Ғафуров бо камоли сӯзугудоз муҳокима мекардем. Чунин суханони Ф. Энгельсро, ки таваҷҷӯҳ ба таърих нишонаи маърифатнокии миллат аст, тағйир дода, таъкид менамудем, ки беэътиноӣ ба таърихи худ нишонаи бемаърифатии мост.

Омӯхтани таърихи халқи тоҷик самти асосии фаъолияти илмии Б. Ғафуров ва метавон гуфт мақсаду мароми тамоми зиндагии вай буд. Ӯ ҳангоми роҳбари ташкилоти партиявии республика буданаш ба омӯзиши таърихи халқи тоҷик олимони рус М. С. Андреев, А. А. Семёнов, В. В. Струве, И. И. Умняков, А. Ю. Якубовскийро ҷалб намуд. Дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ Бобоҷон Ғафуров баъди устод Айнӣ ба мавзӯи муборизаи қаҳрамононаи халқи тоҷик ва дигар халқҳои Осиёи Миёна ба муқобили истилогарони аҷнабӣ рӯ меоварад. Устод Айнӣ дар бораи Темурмалики афсонавӣ, ки ба урдуҳои Чингизхон дар вақти муҳосираи Хӯҷанди қадима зарбаи сахт зад, асар навишт. Б. Ғафуров ҳамроҳи М. Прохоров ба забони русӣ китоби «Халқи тоҷик дар мубориза баҳри озодӣ ва истиқлолият»-ро чоп намуд. Ин китобҳо ба ҷанговарони тоҷик гузаштаи қаҳрамононаи аҷдодонашонро хотиррасон намуда, онҳоро дар муборизаи зидди истилогарони фашистӣ ба корнамоӣ рӯҳбаланд мекарданд.

Соли 1947 асари Б. Ғафуров «Таърихи мухтасари халқи тоҷик» чоп шуд. Солҳои 1949, 1952, 1955 ин китоб дар Москва ба забони русӣ нашр шуда, ҳар дафъа ба он иловаҳо ва тағйирот дохил карда мешуданд. Нашри ин китоб дар ҳаёти мадании республикаамон воқеаи бузург ва дар таърихнигории советӣ саҳми арзандае буд. Ин асар дар корҳи барқарор намудани адолат нисбат ба таърихи тоҷикон роли калон бозид ва ба бедоршавии шуури таърихии миллати социалистии тоҷик хизмат кард.

Ба асари Б. Ғафуров яке аз аввалинҳо шуда Садриддин Айнӣ баҳои баланд ва ба муаллифи он маслиҳатҳои муфиде дод. Муаллиф қайду эрод ва тавсияҳои устод Айниро ҳангоми ба забони русӣ нашр намудани китоб ба назари эътибор гирифт. Дертар китоби «Таърихи халқи тоҷик» заминаи асари барҷастаи «Тоҷикон» гардид.

Агарчанде таҳлили ҳарҷонибаи мероси илмии академик Ғафуров ҳанӯз дар пеш аст, зарур мешуморам роҷеъ ба як масъала фикру мулоҳизаҳои худро ба хонандагон баён намоям. Б. Ғафуров на танҳо олим, балки ходими намоёни партиявӣ ҳам буд. Ҳангоми баҳо додан ба мероси илмии ӯ мо аз вазъияти идеявию сиёсии замони вай сарфи назар карда наметавонем. Ӯ чун фарзанди даврони худ, ба ҳар ҳол бо қолабҳои идеологию илмӣ ва тафаккури сиёсии ҳукмрони замонаш иртибот дошт. Бинобар ин ба баъзе нуктаҳои пешгузоштаи Б. Ғафуров, ки онҳоро аз мавқеи имрӯза бечунучаро қабул кардан мумкин нест, андешамандона муносибат кардан лозим аст. Ман пеш аз ҳама баҳои ӯро ба афкори ҷамъиятӣ-сиёсии халқҳои Осиёи Миёна дар охири асри XIX — аввали асри XX, хусусан баҳои ӯро ба ҷадидизм ва намояндагони ҷудогонаи он дар назар дорам. Ҳоло ин масъалаҳо мавриди муҳокимаи ҷиддии муҳаққиқон гардидаанд.

Бо ташаббуси КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва ҳукумати республика ва дастгирии фаъолонаи Президиуми АИ СССР соли 1951 Академияи илмҳои РСС Тоҷикистон таъсис ёфт. Ба ҳайати академикҳои муассис Б. Ғафуров ҳам дохил шуд, ки ӯро ҳамчун олими таърихшинос на фақат дар республика, балки дар тамоми мамлакат эътироф мекарданд (соли 1958 ӯ аъзо-корреспондент ва соли 1968 академики АИ СССР интихоб мегардад). Бобоҷон Ғафурович дарҳол фикри ба вуҷуд овардани китоби бисьёрҷилдаи таърихи халқи тоҷикро ба миён гузошт. Дар атрофи ин барномаи илмӣ олимони намоёни республика А. А. Се-

мёнов, З. Ш. Раҷабов, Б. И. Искандаров, Б. А. Литвинский, Б. А. Антоненко, А. М. Мухторов, Н. Н. Неъматов, Е. А. Давидович, А. Ҷалилов ҷамъ омаданд. Барои навиштани бобҳои ҷудогонаи асари бисьёрҷилда муаррихони намоёни Москва ва Ленинград ҷалб карда шуданд. Солҳои 1963—1965 китоби «Таърихи халқи тоҷик» дар 3 ҷилд (дар 5 китоб) аз чоп баромад, ки ҷилди якуми он зери таҳрири Б. Ғафуров ва Б. Литвинский нашр гардид.

Вале Б. Ғафуров ҷамъоварии санадҳо, амиқтар намудани таҳқиқро идома дод, ки натиҷаи он таълифи асари барҷастаи «Тоҷикон, Таърихи қадимтарин, қадим ва асри миёна» гардид. Китоб соли 1972 дар Москва таҳти таҳрири Б. Литвинский нашр шуд ва аз ҷониби аҳли ҷомиа баҳои баланд гирифт. Академикҳо А. П. Окладников ва Б. Б. Пиотровский дар тақризи худ ба ин китоб чунин навишта буданд: «Дар пеши мо тадқиқоти нави ҷамъбастии иборат аз 60 ҷузъи чопӣ қарор дорад. Ин асари Б. Ғ. Ғафуров маҳсули кори бештар аз 30-солаи ӯ дар ин мавзӯъ буда, таълифоти асосиест дар фаъолияти илмии вай... Дар асари худ Б. Ғ. Ғафуров дониши дақиқ ва комили методологияи марксистиро нишон додааст».

Дар китоб дар асоси маводҳои фаровони илмӣ таърихи ташаккули халқи тоҷик таҳқиқ карда мешавад. Б. Ғ. Ғафуров ба маълумоти дақиқи сарчашмаҳои хаттӣ такья намуда, мувофиқи концепцияи пештар қабулкардаи муаррихон ба хулосае омад, ки «дар асрҳои IX—X дар Мовароуннаҳру Хуросон умумияти азими этномадание ташаккул ёфт, ки он тақрибан пурра ба ҳайати давлати тоҳириён, саффориён ва, алалхусус, сомониён дохил мешуд. Ин умумияти этникӣ дар миёнаҳои асрҳои X—XI ё дар нимаи аввали асри XI соҳиби ном шуд... Хуллас, дар нимаи аввали асри XI истилоҳи «тоҷик» номи он халқе гардид, ки дар Осиёи Миёна ва Хуросон ташаккул ёфт» («Тоҷикон. Таърихи қадимтарин, қадим ва асри миёна», саҳ. 501).

Маълум аст, ки забон омили асосӣ ва натиҷаи этногенези (ташаккули) ҳар халқ мебошад. Забони тоҷикӣ ё, чи тавре ки он вақт мегуфтанд, «форсии дарӣ», маҳз ҳамин гуна омили муҳимтарини ташаккул ва мавҷудияти устувори этноси тоҷик гардид. Б. Ғафуров мувофиқи ҳақиқати таърихӣ тасдиқ намуд, ки «ба забони тоҷикӣ дар асрҳои IX—X адабиёти бой ба вуҷуд оварда шуд. Ба забони адабии тоҷик лаҳҷаҳои хуросону осиёимиёна асос гардиданд. Забони адабии тоҷик низ ташаккул ёфта, бо он забон шоҳасарҳои оламшумули адабиёти тоҷику форс навишта шудаанд» («Тоҷикон», саҳ. 500).

Ба иртиботи таърихи пайдоиши забони тоҷикӣ иштибоҳеро, ки дар байни баъзе забоншиносон мавҷуд аст, хотиррасон накардан мумкин нест. Ин иштибоҳ аз он хусус, ки забони форсии дарӣ (тоҷикӣ) ё забони форсии навро гӯё ба Осиёи Миёна, Хуросон ва Афғонистони Шимолӣ мардуми форсинажод аз ҷануб ва ғарби Эрон оварда бошанд (ниг. В. И. Лившиц, «Забонҳои эронии халқҳои Осиёи Миёна» — «Народы Средней Азии и Казахстана», 1962, ч. 1, саҳ. 131—158). Мутаассифона, ин даъвои беасос дар китоби «Тоҷикон» низ роҳ ёфтааст. Рост аст, ки Б. Ғафуров баъдтар ин ақидаро аз нав дида баромад ва ба матн тағйироти дахлдор даровард, ки он ҳангоми ба забони тоҷикӣ нашр гардидани китоб ба назар гирифта шуда буд.

Инро ёдовар накардан ҳам мумкин буд, агар дар матбуот мақолаҳое пайдо намешуданд, ки таърихи ташаккули халқи тоҷикро таҳриф ва ҳуқуқи вайро ба мероси маданиаш худ инкор менамоянд. Баъзе муаррихон ва адабиётшиносони гирифтори ақоиди пантуркистӣ аз хатои мазкур дар он бора хулосаҳои нодуруст мебароранд, ки забони тоҷикӣ аз берун оварда шуда, тоҷикон сокинони таҳҷоии Осиёи Миёна набуда, балки аҳли муҳоҷиранд. Дар айни ҳол онҳо кӯшиш доранд, ки обрӯю эътибори академик Ғафуровро ба манфиати худ истифода намоянд. Аз ин ваҷҳ ин масъаларо равшан кардан ҳатман зарур аст.

Тавре ки муаррихон ва забоншиносон муқаррар кардаанд, ҳанӯз дар аввали қарни VII забони гуфтугӯи сокинони Хуросон ва Синстон форсии дарӣ (тоҷикӣ) буд. «Аз ин ҷо, аз Марв, Балх ва дигар марказҳои маъмурӣ, иқтисодӣ ва маданни Хуросони Шимолӣ забони форсӣ (тоҷикӣ) ба сарзамини Мовароуннаҳр паҳн шуда, дар тӯли садсолаҳои зиёд бо шеваҳои таҳҷоии шарқӣ-эронӣ омехта мегардид», — менависад шарқшиноси маъруфи советӣ И. О. Оранский. Баъд ӯ давом медиҳад: «Вақто ки дар қарнҳои IX—X дар қисми шарқии хилофат, дар Хуросон, Сиистон, Мовароуннаҳр давлатҳои аслан ба хилофат новобастае ба вуҷуд омаданд, ки ба онҳо сулолаҳои маҳаллӣ сардорӣ менамуданд, дар ин ҷо барои инкишофи хат ва адабиёти хаттӣ ба забони форсӣ (форсии нав), ки дар ин вақт аллакай забони модарни аксарияти куллии аҳолии ин музофотҳои васеъ буд, шароити мусоид фароҳам омад», яъне ин забон дар он вилоятхое забони модарӣ буд, ки дар он ҷо халқи тоҷик — ҳомили забони форсии дарӣ ташаккул ёфтааст. «Дар муқаррар гардидани меъёрҳои ин забони адабӣ шоирон ва нависандагони Хуросон, Сиистон ва Моварауннаҳр, яъне шоиру нависандагони он вилоятҳое нақши асосӣ бозиданд, ки эҳёи ва нашъунамои адабиёти форсу тоҷик дар давраи баъди истилои араб бо онҳо иртибот дорад» (И. О. Оранский. Введение в иранскую филологию. М., 1960, саҳ. 27—28). Ҳамин тариқ, забони тоҷикӣ ба сифати забони адабӣ маҳз дар Осиёи Миёна ва Хуросон, дар процесси ташаккули халқи тоҷик ва нумӯи маданияти вай таркиб ёфт. Ин концепцияи таърихан саҳеҳро аксарияти куллии шарқшиносони советӣ ва хориҷӣ қабул кардаанд. Олим ва шоири маъруфи Эрон Маликушшуаро Баҳор чунин менависад: «Забони форсии дарӣ аслан лаҳҷаи аҳолии Моварауннаҳр (Самарқанд, Бухоро) аст, ки дар ин ҷойҳо тоҷикон зиндагӣ мекунанд».

Б. Ғафуров процесси этногенези тоҷиконро дар алоқамандии зич ва мутақобил бо дигар халқҳои Осиёи Миёна баррасӣ менамояд. Худи олим чунин қайд карда буд: «...Омӯхтани таърихи тоҷикон, саҳми махсуси онҳо ба хазинаи умуми маданияти инсонӣ бо омӯхтани таърихи халқҳои Осиёи Миёна, бо зоҳир намудани он чизе, ки онҳоро муттаҳид месохт, иртиботи ногусастанӣ дорад. Дар замннаи ҳамин гуна омӯзиши решаҳои амиқи таърихии ҳамкории бародаронаи халқҳои Осиёи Миёна ошкор шуда метавонанд ва бояд ошкор карда шаванд».

Б. Ғафуров кӯшишҳои ба ҳам муқобил гузоштани халқҳои Осиёи Миёна ва Россияро бо далелу бурҳонҳои қотеъ рад кард ва барои тақдири таърихии халқҳои Осиёи Миёна аҳамияти ҳалкунанда доштани ба ҳаракати озодихоҳонаи халқи рус ҷалб намудани онҳоро яқинан исбот кард. Бобоҷон Ғафуров ба дӯстии тоҷикон ва дигар халқҳои минтақа бо халқи рус баҳои баланд медод ва доимо зарурати бо ҳар восита муҳофизат намудани ин дӯстиро хотирнишон мекард. Ӯ дар баробари ватандӯсти шӯълавари халқи худ будан ба маънои аслӣ ва амиқи калима интернационалист ҳам буд.

Аз соли 1956 то рӯзҳои охирини ҳаёташ Б. Ғ. Ғафуров сарвари Институти шарқшиносии АИ СССР буд. Бо роҳбарии ӯ институт ба маркази калони шарқшиносии мамлакат табдил ёфт. Дар институт тадқиқоти комили илмие вусъат ёфт, ки омӯзиши қариб тамоми мамлакатҳои Шарқро фаро гирифт.

Ба омӯзиши процессҳои ҳозира, ки дар мамлакатҳои Шарқ ба амал меоянд, ба омӯзиши ҳаракати миллӣ-озодихоҳии халқҳои Шарқ, ки боиси футур рафтани системаи мустамликадорӣ гардид, диққати махсус дода мешуд. Дар айни ҳол таҳқиқи мероси маданин халқҳои Шарқ васеъ вусъат дода шуда, таърих, забон ва адабиёти ин халқҳо омӯхта мешуданд. Бидуни муболиға гуфтан мумкин аст, ки барқароршавӣ ва инкишофи минбаъдаи анъанаи шарқшиносии рус бо номи академик Ғафуров вобаста аст. Бо ташаббуси Б. Ғ. Ғафуров нашриёти «Восточная ли-

тература» (ҳоло Сарредакцияи адабиёти шарқи нашриёти «Наука») таъсис дода шуд.

Нашриёт чопи ёдгориҳои хаттии халқҳои Шарқро ба забони аслиашон ва нашри тарҷимаи онҳоро ба забони русӣ ба роҳ монд. Матнҳои миқдори зиёди осори аҷиби хаттии Шарқ, аз қабили «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ дар 9 ҷилд, «Гулистон»-и Саъдӣ, «Номаи оламоро»-и Нодирӣ, «Бадоеъ-ул-ваҳоеъ»-и Восифӣ, 2 ҷилди «Ҷамоеъ-ул-Таворих»-и Рашидиддин, «Таърихи халқи тоҷик» дар 3 ҷилд (5 китоб), асари барҷастаи худи Бобоҷон Ғафуров «Тоҷикон», эпоси «Гӯрӯғлӣ», луғати забонҳои Помир ва бисёр дигар асарҳои олимони тоҷик ба табъ расиданд. Бо ташаббуси Б. Ғафуров нахустин бор куллиёти асарҳои шарқшиноси бузурги рус академик Бартольд дар 9 ҷилд ва асарҳои узви вобастаи АИ СССР Е. Э. Бертельс дар 4 ҷилд чоп шуданд. Нашри асарҳои Бартольд ва Бертельс барои пурратар дарк кардани таърих ва таърихи маданияти халқи тоҷик ва дигар халқҳои Осиёи Миёна аҳамияти бузург дошт. Маълум аст Бартольд ва Бертельс дар бораи пайдоиши халқи тоҷик ва саҳми бузурги вай дар ташаккул ва нашъунамои адабиёти форсизабон, ки мероси умумии тоҷикон, халқҳои Эрон ва Афғонистон мебошад, ақидаҳои дуруст ва ҷолиби таваҷҷӯҳ баён кардаанд.

Б. Ғафуров ба сифати директори Институти шарқшиносии АИ СССР мекӯшид, ки ҷабҳаи тадқиқоти шарқшиносиро дар миқёси мамлакат бо ҳар восита васеъ намояд. Ӯ дар бораи мустаҳкам намудани марказҳои шарқшиносии республикаҳои иттифоқӣ ғамхорӣ мекард. Ба ин муносибат мехоҳам мактуби Б. Ғ. Ғафуровро, ки 12 октябри соли 1973 ба ман навишта буд, мисол оварам. Аз ҷумла ӯ навишта буд: «Ман бо таклифҳои Шумо марбут ба васеъ кардани тадқиқоти оид ба Ҳиндустон ва Осиёи Марказӣ дар Тоҷикистон бо мароқи зиёд шинос шудам ва онҳоро пурра тарафдорӣ менамоям. Ҳеҷ ҷои шакку шубҳа нест, ки инкишофи тадқиқоти ҳиндушиносӣ дар республика, ки бо Ҳиндустон алоқаҳои анъанавии дӯстона дорад, аҳамияти калони илмӣ ва сиёсӣ хоҳад дошт. Дар Университети давлатии Тоҷикистон кушода шудани кафедраи ҳиндушиносӣ ва дар системаи АИ Тоҷикистон ташкил намудани маркази тадқиқоти илмии оид ба омӯхтани проблемаҳои комили равобити таърихӣ-маданни байни Ҳиндустон ва Осиёи Миёна тадбири бағоят муҳиме мебошад. Институти шарқшиносии АИ СССР дар ҳалли ин масъалаҳои муҳим, ки олимони Тоҷикистон ба миён мегузоранд, ёрӣ хоҳад расонд».

Бо маслиҳати Б. Ғафуров мо бо маркази илмии Қашмир оид ба омӯхтани Осиёи Миёна робита муқаррар намудем. Программаи корҳои якҷоя оид ба омӯхтани таърихи равобити илмӣ ва маданий байни Ҳиндустон ва Осиёи Миёна тартиб дода шуд.

Б. Ғафуров дар байни олимон ва ходимони ҷамъиятии бисёр мамлакатҳои Шарқ, хусусан Ҳиндустон, Покистон, Эрон ва Афғонистон обрӯю эътибори калон дошт. Ин ба васеъ ва мустаҳкам гардидани ҳамкории илмӣ, афзоиши нуфузи байналхалқии шарқшиносии советӣ аз бисёр ҷиҳат мусоидат менамуд.

Соли 1960 бо ташаббуси академик Ғафуров дар Москва Қонгресси XXV байналхалқии шарқшиносон баргузор гардид. Ӯ ҳамчун раиси Комитети советии оид ба лоиҳаи асосии ЮНЕСКО — «Шарқу Ғарб» дар бисёр дигар ҷамъомадҳои байналхалқии шарқшиносон фаъолона иштирок мекард. Рӯзномаи «Правда» 10 августи соли 1960 навишта буд: «То ба қарибӣ шарқшиносӣ аз замони муосир дур ва илми сирф академӣ буд. Акнун вай дар маркази воқеоти рӯзмарра мебошад». Ва дар ин хизмати Б. Ғафуров калон аст.

Б. Ғафуров ба ЮНЕСКО лоиҳаи оид ба омӯхтани маданияти Осиёи Марказиро пешниҳод намуд, ки он тарафдорӣ карда шуд. Дере нагузашта Ассоциацияи байналхалқӣ оид ба омӯхтани Осиёи Марказӣ (МАИКЦА) таъсис дода шуд, ки Б. Ғафуров президенти он интихоб

гардид. Ассоциация олимони Иттифоқи Советӣ, Республикаи Халқии Хитой, Афғонистон, Ҳиндустон, Эрон, Покистон, Республикаи Халқии Муғулистонро дар бар мегирад. Дар доираи ин ассоциация дар Душанбе, Самарқанд, Ашқобод конференцияҳои бисьёр муҳими байналхалқӣ гузаронда шуданд. Ёд дорам бо ҳамроҳии Б. Ғафуров конференцияи ЮНЕСКО-ро оид ба масъалаи тамаддуни Кӯшон (Душанбе, с. 1968) тайёр мекардем.

Б. Ғафуров дар рузҳои охирини ҳаёташ, ки касали вазнин буд, доимо хотирнишон менамуд, ки фаъолияти МАИКЦА-ро бе диққат нагузорем ва дар кори он фаъолона иштирок намоем. Имрӯз ин ассосиацияи байналхалқи бомуваффақият корашро давом медиҳад, ба программаи он офаридани асари шашҷилдаи оид ба таърихи тамаддуни Осиёи Марказӣ пешбинӣ шудааст, ки ҳоло ду ҷилди аввали он ба чоп тайёр мебошад. Дар тайёр намудани ин асари калон олимони тоҷик ҳам ба сифати муаллифони бобҳои дахлдор ва муҳаррирони ҷилдҳон ҷудогона иштирок доранд.

Ҳар дафъае ки мо дар Париж, дар штаб-квартираи ЮНЕСКО барои маҷлиси навбатии комитети байналхалқии ҳайати таҳририя ё МАИКЦА ҷамъ меоем, Бобоҷон Ғафуровро, ки бо ташаббуси ӯ ассоциацияи мо таъсис ёфта буд, бо суханони нек ёдоварӣ менамоем.

Ба ман насиб шуда буд бо ҳамроҳии Бобоҷон Ғафуров масъалаҳои бо олимони Афғонистон, Ҳиндустон, Эрон ва Покистон мустаҳкам намудани робитаро дида бароем. Бисьёр вақт олимони ин мамлакатҳоро ба мамлакатамон даъват менамудем ва ба ин мамлакатҳо сафар кардани олимонамонро ташкил мекардем. Робитаҳои худи Б. Ғафуров бо олимон ва ходимони ҷамъиятии ин мамлакатҳо, алалхусус Ҳиндустон, бағоят васеъ буданд. Вайро дар Ҳиндустон иззату эҳтиром мекарданд ва самимона дӯст медоштанд. Ӯ бо мукофоти ба номи Ҷавоҳирлол Неҳру сарфароз гардонда шуда буд. Мо гузаронидани ҷашнҳои классикони адабиёти тоҷику форсро яке аз шаклҳои васеъ намудани равобит бо ҳамкасбони хориҷиамон медонистем. Чунончи, ҷашнҳои Форобӣ, Берунӣ, Амир Хисрави Деҳлавӣ, Муҳаммад Иқбол бо иштироки Б. Ғафуров қайд карда шуда буданд.

Дере нагузашта ман ба конференцияи байналхалқии Деҳлӣ, ки ба эҷодиёти Иқбол бахшида шуда буд, иштирок намудам. Ҳозирон дар бораи Бобоҷон Ғафуров гарму ҷӯшон сухан ронда, хизматҳои ӯро дар омӯхтан ва тарғиб намудани мероси маънавии халқҳои Шарқ таъкид менамуданд.

Б. Ғафуров ташаббускори таъсиси мукофоти ба номи Абулқосим Фирдавсӣ буд, ки он бо навбат дар Эрон ва Иттифоқи Советӣ дода мешавад. Зимнан, бо қарори ЮНЕСКО ҳазорсолагии ба анҷом расондани «Шоҳнома»-и безавол дар тамоми дуньё қайд карда хоҳад шуд. Агар Бобоҷон Ғафуров зинда мебуд, аз ин чӣ қадар хурсанд мешуд!

Хизматҳои Б. Ғ. Ғафуров дар назди халқи тоҷик, саҳми ӯ дар илми шарқшиносӣ бебаҳост. Ба муносибати 80-солагии зодрӯзи академик Б. Ғ. Ғафуров асари барҷастаи ӯ «Тоҷикон» ба забони русӣ дубора нашр мешавад (ба забони тоҷикӣ дар ду ҷилд ба табъ расидааст), сессияи илмии шарқшиносон баргузор мегардад. Ин поси хотири фарзанди шӯҳратманди халқи тоҷик аст.

**М. ОСИМОВ,**
**узви вобастаи АИ СССР**

Ба матбаа 04.04.89 супурда шуд. Ба чопаш 28.04.89 имзо шуд. ҚЛ 04882. Формати 70×108¹/₁₆. Чопи офсетӣ. Қоғази офсетии № 1. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Ҷузъи рангаи шартӣ 8,75. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 9,8. Адади нашр 15241 нусха (ба забони тоҷикӣ — 10464, ба забони русӣ — 4777). Супориши № 452. Нархаш 25 тин.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон.
734018 ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

Нархаш 25 тин.

ISSN 0130—240X

Индекс 77559

# РАФИҚОНИ МӮҲТАРАМ

Агар шуморо масъалаҳои татбиқи ислоҳоти сиёсӣ дар мамлакат ва республика мутаваҷҷеҳ созанд...

агар шуморо проблемаҳои иҷтимоию иқтисодии тараққиёти Тоҷикистон ба ташвиш оранд...

агар шумо аз вазъи муҳити атроф, таъмини адолати иҷтимоӣ хавотиред...

агар шумо хоҳед, ки бо таҷрибаи пешқадами кори партиявӣ, советӣ, иттифоқҳои касаба ва комсомолӣ ошно шавед...

агар шумо майл доред, ки шаклу шеваҳои нави кори идеологӣ ва тарбияи сиёсиро фаро гиред...

агар шумо хоҳед донед, ки олимони ҷамъиятшиноси республика — файласуфон, иқтисодшиносон, муаррихон ва ғайраҳо дар сари чӣ коранд

**Маҷаллаи «Коммунисти Тоҷикистон»-ро**
**бихонед ва обуна шавед!**

Маҷаллаи мо минбари корманди партиявӣ, советӣ, иттифоқҳои касаба, комсомолӣ, роҳбари хоҷагӣ, меҳнаткашони оддии истеҳсолоти саноатӣ ва хоҷагии қишлоқ аст.

Маҷаллаи мо кафедраи олим, мактаби коммунисти ҷавон, ёвари фаъолони идеологист.

Маҷаллаи мо сафаҳоти худро ба номаҳои хонандагон вогузор менамояд, гуногунии ақидаҳоро пуштибонӣ мекунад.

Обуна ба маҷаллаи «Коммунисти Тоҷикистон» барои соли 1990 дар ҳамаи агентиҳо ва дӯконҳои «Союзпечать», шӯъбаҳои алоқа ва ҳамчунин аз тарафи паҳнкунандагони ҷамоатии матбуот қабул карда мешавад. Нархи солонаи обуна—3 сӯм. Индекс 77559 (ба забони тоҷикӣ), 77560 (ба забони русӣ).

Ёдрас мекунем, ки обуна барои соли ҷорӣ идома дорад. Метавонед аз ҳар моҳи оянда обуна шавед.

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

6 ИЮНЬ 1989

ҲАР МОҲ БА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЕТИ
ҚМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

**ТЕЛЕФОНҲО:**

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

**ШУЪБАҲО:**

сохтмони партиявӣ ва советӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ
ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-01
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-46
тарҷума ва таҳрир 22-37-87
мусаҳҳеҳон 22-38-89
муҳаррири техникӣ 22-38-89

**АДРЕСИ МО:**
734023. Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.

●

6—8 апрель дар Душанбе конференцияи республикавии илмию амалии «Хусусияти сиёсии роҳбарии партиявӣ: таҷриба ва проблемаҳо» барпо гардид. Дар кори он кормандони партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ, роҳбарони вазорату идораҳо, олимон, намояндагони воситаҳои ахбори оммавӣ, коркунони масъули КМ Партияҳои Коммунистӣ, комитетҳои партиявии вилоятҳо, шаҳрҳо ва районҳои республикаҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон, ходимони илмии Академияи илмҳои ҷамъиятшиносии назди КМ КПСС, як қатор донишкадаҳои олии партиявӣ иштирок карданд.

# ХУСУСИЯТИ СИЁСИИ РОҲБАРИИ ПАРТИЯВӢ: ТАҶРИБА ВА ПРОБЛЕМАҲО

*Маърӯзаи котиби якуми КМ ПК Тоҷикистон Қ. М. МАҲКАМОВ дар конференцияи илмию амалии республикавӣ*

Вақти он расидааст процессу ҳодисаҳои наверо, ки бозсозӣ, ошкорбаёнӣ, демократонии тамоми зиндагиамон ба амал овардаанд, амиқ ва аз мавқеъҳои илм дарк кунем. Зимнан, ба фикрам, гап на фақат дар он аст, ки аз таҷрибаи андӯхтаамон сабақ гирем, балки ҳамаи он чизи мусбатеро, ки дар амалия санҷида шудааст, тақвият дода, мавриди истифода қарор диҳем, камбудию хатоҳоро ошкор созем.

Вусъати ҷустуҷӯи эҷодии роҳу воситаҳои пурзӯр намудани таъсири партиявӣ дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти республика ва, дар навбати аввал, ҷустуҷӯи усулҳои роҳбарии сиёсӣ боз ҳам муҳимтар аст. Ин тақозои вазифаҳои бозсозист. Таҷрибаи амалӣ намудани он аллакай нишон дод, ки ин ҷо усулҳои нав ва муносибатҳои ғайриқолабӣ мебояд.

Имрӯз ҳарчи бештар ба назар мерасад, ки бисьёр коркунони роҳбарикунанда, аз ҷумла коркунони партиявӣ, дар бораи он тасаввуроти сатҳӣ доранд, ки комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои партиявӣ дар шароитиислоҳоти системаи сиёсӣ, дигаргуниҳои иқтисодиёт, дар шароити мустақилияти комили молиявӣ ва ҳисоби хоҷагӣ, кооперация ва пудрат, ки дар шароити он таъсири усулҳои муқаррарии фармонфармоии роҳбарии партиявӣ аз байн меравад, бояд чӣ тавр амал кунанд. Бисьёр кормандони партиявӣ на чун ходимони сиёсӣ, балки чун роҳбарони муқаррарии хоҷагӣ фикр ва амал мекунанд.

Дар ҳуҷҷатҳои партиявӣ ва дар адабиёти илмии давраи пеш аз

бозсозӣ аксаран сухан аз зарурати вазифаҳояшонро қатъиян иҷро намудани органҳои партиявӣ, аз хусуси нораво будани бо вазифаҳои органҳои давлатӣ, хоҷагӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ як намудани вазифаҳои онҳо мерафт. Вале агар ҷиддӣ гӯем, ҳамаи ин фақат изҳорот буду бас. Имрӯз ҳам аниқу равшан дарк нашудааст, ки партия бояд кадом вазифаҳоро ба ҷо орад, дар байни унсурони системаи сиёсии советӣ чӣ фарқ карда шавад. Ҷустуҷӯи душвор ва пурҷӯшу хурӯш, таҳлилу омӯзиш идома дорад.

КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон чунин дастури Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС-ро ба роҳбарӣ мегирад, ки дар шароити ҳозира барои дарк намудани мақоми партия ҳамчун пешоҳанги сиёсӣ ҳалли дурусти масъалаи аниқ фарққунонии вазифаҳои органҳои партиявӣ ва давлатӣ аҳамияти бузург дорад. Бинобар ин вай фаъолияти комитетҳои партиявиро ба масъалаи омӯхтани усулҳои сиёсии роҳбарӣ ва даст кашидан аз вазифаҳои хоҷагию фармондиҳӣ равона мекунад. Мо инро ба назар мегирем, ки кори хоҷагию ташкилотчигӣ, маданию тарбиявӣ, танзими меъёри меҳнат ва меъёри истеъмол, тараққии мунтазами иқтисодиёт, ҳифзи қонуну тартибот вазифаҳои давлатанд.

Агар дар бораи партия сухан ронем, мо дар ин бахш чунин вазифаҳои онҳо, монанди муайян кардани сиёсати илман асоснок; фаъолияти ташкилотчигӣ ва таълиму тарбияи кадрҳо, назорат ва тафтиши иҷрои қарорҳои партия ва, ниҳоят, кори тарбияи сиёсӣ ва идеологиро ба таври махсус қайд менамоем. Ғайр аз ин, он чиз ҳам ба назар гирифта мешавад, ки ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва коллективҳои меҳнатӣ дар идораи ҳаёти ҷамъият ва дар корҳои давлат ҳарчи фаъолонатар иштирок мекунанд.

Фаҳмост, ки ҳар ташкилоти партиявӣ вазифаҳои мушаххаси худ, муносибат ва тактикаи ҳалли онҳоро худаш муайян мекунад. Вале он чиз ҳам фаҳмост, ки мо проблемаҳои муштарак дорем, ки саъю кӯшиши якҷояи ҳамаи комитетҳои партиявӣ, тамоми ташкилоти партиявии республикаро талаб мекунанд. Дар навбати аввал проблемаҳои бо озуқа, манзил ва кор таъмин намудани аҳолӣ аз ҷумлаи онҳоанд. Бо ин мақсад дар республика программаҳои дарозмуддати «Беҳбуди сифатии таъминоти аҳолӣ бо озуқаворӣ», «Манзил-93», «Истифодан ресурсҳои меҳнатӣ» тартиб ёфтаанд, ки фаъолияти ташкилотчигӣ, сиёсӣ ва идеологии ташкилоти партиявӣ ба иҷрои онҳо нигаронда шудааст. Мо дар ин бахш бо кадом воситаю роҳҳо амал мекунем.

Ба Комитети Марказӣ, комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ лозим омад, ки шумораи пленумҳо, бюроҳо, маҷлисҳои гуногунро хеле кам карда, ҳама гуна комиссияҳо, штабҳо, шӯроҳоро барҳам диҳанд. Хуллас, ба фаъолияти «пурҷӯшу хурӯш», вале каммаҳсул хотима гузоранд.

Як қатор маҷлисҳои бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон бидуни рӯзнома баргузор шуданд, ки дар онҳо вазифаҳои аъзоёни бюрои КМ, фаъолони интихобшаванда муайян ва перомуни кам кардани гардиши ҳуҷҷатҳо як қатор қарорҳо қабул шуданд. Миқдори қарорҳои якҷояи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва Совети Вазирони РСС Тоҷикистон хеле кам гардид. Масалан, соли 1988 дар бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон назар ба соли 1986-ум 37,5 фоиз кам қарор қабул шуд. Шумораи маҷлисҳои бюрои комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия ду маротиба кам шуд. Барои ҳалли масъалаи асосӣ — фарққунонии вазифаҳои органҳои партиявӣ, советӣ, баланд бардоштани роли Советҳо — қисми зиёди масъалаҳо барои муҳокимаи охирин ба ихтиёри Президиуми Совети Олӣ, Совети Вазирони республика гузошта шуд. Бисёр масъалаҳое, ки пештар аз рӯяшон қарорҳо қабул мешуданд, акнун ба тариқи муқаррарӣ баррасӣ мешаванд. Дар маҳалҳо ҳам чунин тадбирҳо ба амал бароварда шуданд.

Шакли тайёрӣ дидан ва гузаронидани пленумҳо, маҷлисҳои бюрои комитетҳои партиявӣ тағйир ёфт. Масалан, комитети партиявии шаҳри Душанбе дар арафаи пленум на фақат маърӯза, балки лоиҳаи қарорро низ дар газетаи шаҳрӣ чоп мекунад. Гурӯҳи махсуси фаъолони партиявӣ дар давраи тайёрӣ ба пленум лоиҳаро тартиб дода, онро бо таклифҳое пурра мегардонад, ки баъди дарҷ шудани лоиҳа меоянд.

Дар пленумҳои комитети партиявии шаҳри Орҷоникидзеобод қабули қарорҳо дар заминаи якчанд варианти альтернативӣ мавриди истифода қарор гирифтааст. Дар бисьёр комитетҳои партиявӣ дар арафаи пленумҳо аз рӯи проблемае, ки ба муҳокима гузошта мешавад, мубоҳиса авҷ мегирад. Дар он фаъолони интихобшаванда, коркунони советӣ, органҳои хоҷагӣ иштирок мекунанд. Баъди конференцияҳои ҳисоботию интихоботӣ комиссияҳои доимие фаъолона ба кор шурӯъ мекунанд, ки дар пленумҳо аз ҷумлаи аъзоёни органҳои интихобӣ ташкил ёфтаанд.

Шумораи маҷлисҳои сайёри бюрои комитетҳои партиявӣ ду маротиба кам шуд. Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба омӯзиши комплексии масъалаҳо дар маҳалҳо диққати махсус медиҳад. Вақтҳои охир бригадаҳои коркунони шӯъбаҳои КМ ба районҳои Мурғоб. Ҷиргатол, Ӯротеппа, Совет, Панҷакент ва ба районҳои дигар сафар карданд. Дар рафти сафари онҳо бисьёр масъалаҳо дар маҳал ба таври комплексӣ ҳал карда мешаванд.

Комитети Марказӣ, комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ дар давоми ду соли охир ба таҳлили кори партиявӣ, ба роҳ мондани ахбороти дохилипартиявӣ диққати зиёде медодагӣ шуданд.

Акнун қариб дар ҳар пленум ахбор аз рафти иҷрои қарори қаблан қабулшуда, фикру мулоҳизаи танқидӣ ва ё ҳисоботи коммунист, аъзои органи интихобӣ дар бораи иштироки шахсии ӯ дар бозсозӣ ҳамчун масъалаи дуюм шунида мешавад.

Вале ҳанӯз на ҳама чиз табъи дил аст. Масалан, аз ҷумлаи чорсаду ҳаштоду нӯҳ ҳисоботе, ки комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия дар давоми се соли панҷсолаи ҷорӣ шуниданд, 38,6 фоизашро ҳисоботи роҳбарони хоҷагӣ, 20,6 фоизашро ҳисоботи роҳбарони советӣ, 5 фоизашро ҳисоботи коркунони касабавию комсомолӣ ва фақат 19,6 фоизашро ҳисоботи коркунони партиявӣ, котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ташкил медиҳад. Ин нуқсонро бояд рафъ кард.

Аъзоёни бюро, котибони КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тамоми аҳамияти хулосаҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявиро дар он хусус мефаҳманд, ки ҳоло ҳар дафъа ба боварии омма сазовор шудан зарур аст, чунки ин боварӣ абадӣ нест, бинобар ин онҳо вазифаҳои хешро хеле тағйир доданд.

Плани тадбирҳои аввалиндараҷаи ташкилию сиёсии иҷрои қарорҳои конференция тасдиқ шуд.

Ҳар як аъзои бюро барои иҷрои ҳар пункти ин тадбирҳо шахсан масъул аст.

Баррасии мактубҳои меҳнаткашон хеле беҳтар шуд. Имрӯз шумораи мактубҳои такрорӣ 29,2 фоиз кам шуда, онҳо дар вақташ дида баромада мешаванд, аз КМ КПСС расидани мактубҳо хеле кам гардид.

Ғамхорӣ дар бораи баланд бардоштани роли ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ яке аз соҳаҳои асосии фаъолияти Партияи Коммунистии Тоҷикистон аст. Ин проблема дар мо хеле ҷиддист. 64 фоизи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ камшумор буда, структурaашон номукаммал аст. Шумораи гурӯҳҳои партиявӣ назар ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ кам аст. Дар бештар аз 92 фоизи бригадаҳои соҳаҳои сохтмон, саноату нақлиёт, дар 63 фоизи фермаҳо ташкилотҳои партиявӣ умуман вуҷуд надоранд. Бо вуҷуди ин натиҷаи маъракаи гузаштаи ҳи-

соботу интихобот имкон медиҳад бигӯем, ки вазъият ба андозае беҳтар мешавад. Акнун ба бисёр ташкилотҳои партиявӣ роҳбарони ҳақиқӣ сарварӣ мекунанд. Нисфи котибони ташкилотҳои партиявии цехӣ, 46 фоизи котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар асоси конкурс интихоб шудаанд. Коммунистон ба кори ташкилотҳои партиявӣ, котибон, роҳбарони гурӯҳҳои партиявӣ ба таври принципиалӣ баҳо медиҳанд. 45 ташкилотчии гурӯҳи партиявӣ, 18 котиби ташкилоти партиявии цех ва 28 котиби ташкилоти ибтидоии партиявӣ баҳои ғайриқаноатбахш гирифтанд.

Ба фароҳам овардани заминаи афзудани сафҳои партия аҳамияти аввалиндараҷа дода мешавад. Масалан, ташкилоти партиявии шаҳри Қонибодом дар як қатор ташкилотҳои партиявӣ системаи дусолаи интихоби одамонро барои қабул ба сафҳои партия ҷорӣ намудааст. Дар онҳо омӯхтани хислатҳои шахсоне, ки ба сафҳои КПСС дохил шуданианд, камаш як сол пеш аз дохил шудан ба номзадии партия сар мешавад. Зимнан, ин ё он коркун баъди муҳокима дар маҷлисҳои кушоди партиявӣ, маҷлисҳои коллективҳои меҳнатӣ, сӯҳбат дар комитети партиявӣ ва ё бюрои партиявӣ ба чунин категория дохил карда мешавад. Бо шахсони ба ин захираи ба худ хос дохилшуда кори тайёрӣ ба ҷо оварда мешавад, онҳо дар мактабҳои коммунистони ҷавон таҳсил мекунанд, дар давоми ду сол дар рафти иҷрои корҳои мушаххас омӯхтаю санҷида мешаванд.

Комитетҳои партиявии шаҳрҳои Исфара ва Ленинобод ва районҳои Фрунзе, Москва, Ёвон ва баъзе дигар комитетҳои партиявии шаҳру районҳо барои ба аъзогии КПСС қабул намудани онҳое, ки дар рӯйхати захира зикр ёфтаанд, кори зиёдеро ба ҷо меоранд. Комитетҳои партиявии номбурда аз зоҳиран муайян кардани шумораи онҳое, ки ба сафи КПСС қабул мешаванд, даст кашидаанд. Ҳуқуқи мустақилона ҳал намудани ин масъалаҳо ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дода шудааст.

Бисёр комитетҳои партиявӣ бо мақсади демократикунонии қабул ба сафҳои партия рӯйхати онҳоеро, ки номзад ба аъзои КПСС пешниҳод шудаанд, дар газетаҳои маҳаллӣ чоп мекунанд. Мақсад аз ин дар коллективҳои меҳнатӣ ва дар ҷои истиқомат муҳокима намудани номзадии онҳо, ошкор кардани сифатҳои кордонӣ, ахлоқӣ ва сиёсии онҳост. Ҳангоми муҳокимаи масъалаи қабул ба партия дар маҷлисҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, бюрои комитетҳои шаҳрию районии партия ин ҳама фикру мулоҳиза ба назар гирифта мешавад.

Ақидае баён мешавад, ки фикру мулоҳиза дар шакли хаттӣ, бидуни номбар кардани муаллифон, ҷамъ оварда шавад. Ба фикрам, ин аз аҳамият холӣ нест.

Дар айни ҳол натиҷаи кор дар соли 1988 ва дар ду моҳи соли ҷорӣ тамоилҳоеро ошкор намуд, ки бояд муфассал таҳлил шаванд. Чунончи, дар аксарияти ташкилотҳои партиявӣ қабул ба сафҳои партия кам шуд. Мо бояд фаҳмем, ки сабаби ин ҳодиса чист?

Оё ин далели ба касофати баъзе коммунистони пораху́ру бюрократшудаи солҳои карахтӣ паст шудани обрӯи партия нест? Оё ин аз он далолат намекунад, ки имрӯз бояд тамоми мақсади кори партиявӣ ба даст овардан ва зиёд намудани боварии меҳнаткашон ба коммунист ва умуман ба партия бошад.

Дар республика барои такмили структураи комитетҳои партиявӣ, органҳои советӣ ва хоҷагӣ кори зиёде иҷро шуд. Шумораи коркунони аппарати комитетҳои партиявӣ умуман 85 кас, ё 7,1 фоиз кам карда шуд. Дар Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз 17 шӯъба 8-тоаш монд. Ду комитети вилоятии партия — Кӯлоб ва Қӯрғонтеппа барҳам дода шуд. Онҳоро комитети партиявии вилояти Хатлон дарбар гирифт.

Ба фикри мо, баъди ба структураи нав гузаштани комитетҳои партиявӣ яке аз масъалаҳои муҳим дар бахши фарққунонии вазифаҳои органҳои партиявӣ ва советӣ ҳал шуд. Зеро механизми иваз кардани вазифаи якдигар асосан тавассути шӯъбаҳои соҳавии комитетҳои партиявие амал мекард, ки кори вазорату идораҳоро такрор менамуданд.

ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, аксарияти комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дастурҳои съезди XXVII партия, Конференцияи XIX умумиттифоқии партияро ба роҳбарӣ гирифта, кори мустаҳкам намудани соҳаҳои асосии сохтмони хоҷагию маданиро бо роҳбароне ривоҷ доданд, ки камолоти сиёсӣ доранд, ташаббускору пурғайратанд, зарурати бозсозиро пурра мефаҳманд, мақсаду вазифаҳои онро аниқ тасаввур мекунанд. Масъалаи беҳтар намудани ҳайати кадрҳо, фароҳам овардани захираи амалии кадрҳое, ки бояд бо назардошти риояи қатъии принципи ленинии интихоби онҳо аз рӯи сифатҳои сиёсӣ, кордонӣ ва ахлоқиашон пешбарӣ шаванд, дар маркази диққати фаъолияти онҳо қарор гирифтааст. Дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ ва конференцияҳои соли 1988 барпогардидаи партиявӣ масъалаҳои оиди кадрҳо мақоми намоёне доштанд.

Бозсозӣ кадрҳоеро, ки мекӯшанд шоистаи тақозои замон бошанд ва онҳоеро, ки аз ӯҳдаи вазифаҳои нав баромада натавонистанд, аз ҳам фарқ намуд. Ин, албатта, боиси хеле дигар кардани кадрҳо шуд. Аппарати ҚМ қариб нисф, аксарияти котибони якуми комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия нав карда шуд. Умуман соли 1987-ум 40,6 фоизи ҳамаи кадрҳои партиявӣ, аз ҷумла 3 фоизашон бо сабабҳои манфӣ, соли 1988 бошад, мувофиқан 22,3 фоиз кадрҳои партиявӣ ва як фоизашон бо сабабҳои манфӣ иваз карда шуданд. Се ҷонишини Раиси Совети Вазирони республика, як қатор вазирон ва раисони комитетҳои давлатӣ, бисёр раисони комиҷроияҳои Советҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии депутатҳои халқӣ иваз гардиданд. Мубодилаи кадрҳо дар байни республика ва марказ хеле ривоҷ ёфт. Дар давоми чор соли охир фақат бо роҳхати органҳои партиявӣ ба республика 29 кас омад. Дар ин давра аз аппарати ҚМ 57 кас барои кор ба комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия фиристода шуд. Вале гуфтан барвақт аст, ки барои ин ҳамаи чораҳои имконпазир дида шудаанд. Ҳоло мубодилаи кадрҳо яктарафа сурат мегирад.

На ҳамаи кадрҳои нав бояду шояд кор мекунанд. Сабаби ин, одатан, ба қадри кофӣ надонистани одамон, шитобкорӣ ва баъзан ҳалли сарсарии масъалаҳои оиди кадрҳост. Дар ин боб бояд кори зиёде ба ҷо оварда шавад.

Ба ривоҷи асосҳои демократӣ, интихоби ҳамаи роҳбарон, ошкорбаёнии кори оиди кадрҳо аҳамияти басо зиёд дода мешавад. Ин имкон медиҳад, ки фикри аҳли ҷамъият ба назар гирифта, хатоҳои гузашта рафъ намуда, кори кадрҳо беҳтар таҳти назорат гирифта шавад. Бояд гуфт, ки дар ин боб ҳам қадамҳои аввалин гузошта шуданд. Вале дар он қатъияту собитқадамӣ ба назар намерасад. Гуфтан кифоя аст, ки ҳанӯз котибони комитетҳои партиявӣ аҳьён-аҳьён аз ҷумлаи ду-се номзад интихоб мешаванд. Масалан, аз рӯи натиҷаи маъракаи ҳисоботу интихобот дар соли 1988 аз ҷумлаи номзадҳои мавҷуда фақат ду котиби якум ва панҷ котиби дуюми комитетҳои шаҳрию районии партия бо овоздиҳии пинҳонӣ интихоб шуданд.

Имрӯз ба танзими процесси аз ҷумлаи коркунони ҷавон нав ва пурра гардонидани корпуси кадрҳо аҳамияти басо зиёд дода мешавад. Зимнан, ин кор набояд мақсади ягона, балки воситаи қатъиян беҳтар намудани сифати ҳайати кадрҳо бошад.

Бояд гуфт, ки то вақтҳои охир ҳангоми ба кори роҳбарикунанда ва махсусан ба кори партиявӣ пешбарӣ намудани кадрҳо мутахасси-

сони саноат ва хоҷагии қишлоқ авлотар дониста мешуданд. Ин фаҳмост, зеро роҳбарони партиявӣ асосан ба масъалаҳои хоҷагӣ машғул мешуданд. Дар баробари ин на ҳамеша ба он диққат дода мешуд, ки шахси пешбаришаванда оё фазилатҳои роҳбари сиёсиро дорад ё не? Дар натиҷаи ин бисьёр коркунони партиявӣ аз рӯи усулҳои сиёсӣ амал карда, бо одамон кор бурда, онҳоро бовар кунонда, оқибати қарори қабулшударо пешгӯӣ карда наметавонистанд. Мутаассифона, ин нуқсон ҳанӯз пурра рафъ нагардидааст.

Ҳозир бо дилпурӣ гуфтан мумкин аст, ки процесси демократиконии кори байни кадрҳо дар республика вусъат меёбад ва онро меҳнаткашон тарафдорӣ мекунанд. Дар айни ҳол, рӯирост иқрор бояд шуд, ки рӯшод муҳокима кардан, ошкоро интихоб намудан ва конкурсҳои номзадҳо ҳанӯз на дар ҳама ҷо ҳақиқатан ҳам тадбири муҳим, воситаи хоста гирифтани кадрҳои сазовору босалоҳият гардидаанд. Аз ҳама асосиаш, ҳозир ба мо маданияти сиёсӣ, маҳорати қиёс кардани нуқтаи назар, эҳтироми ҳариф кифоят намекунад. Мо ҳанӯз ба коллективҳо бовар карданро ёд нагирифтаем. Масалан, ба ҳамин қарибӣ масъалаи роҳбари яке аз идораҳои республика пеш омад. Вақте ки сухан аз рафиқи мушаххас рафт, чунин фикр баён шуд, ки коллектив вайро намехоҳад ва қабул намекунад. Ба ҳар ҳол фаҳмиданӣ шуданд, ки фикри худи коллектив дар ин бора чист. Як навъ овоздиҳӣ бо роҳи паҳн кардани анкетаҳои беном ташкил шуд. Маълум гардид, ки 80 фоизи коркунони идора мехоҳанд, ки маҳз ҳамин шахс сарварашон шавад. Ин хоҳиши онҳо ба назар гирифта шуд.

Дар шароити интихоби конкурсӣ як қатор масъалаҳои номенклатураи комитетҳои партиявӣ пеш меоянд. То қарибӣ, ки шиори ба ном «муносибати эҳтиёткорона ба кадрҳо» паҳн шуда буд, принципҳои ленинии хоста гирифтани кадрҳо бисьёр вақт таҳриф мешуданд. Ин дар ошнобозӣ, аз рӯи робитаҳои хешию таборӣ ва ҳамшаҳрчигӣ пешбарӣ кардани кадрҳо зуҳур меёфт. Дар айни ҳол, номгӯи аз ҳад зиёди вазифаҳое, ки ба номенклатураи комитетҳои партиявӣ дохил мешуданд, имкон намедод, ки дар бораи ҳар коркун ҳамаҷониба ва холисона мулоҳиза ронем.

Баъди съезди XXVII КПСС дар амалияи тайёр кардани захираи кадрҳо бисьёр навигариҳо ҷорӣ шуданд. Як қатор комитетҳо рӯйхати захираи кадрҳоро чоп мекунанд. Масалан, комитетҳои партиявии шаҳрҳои Душанбе, Ленинобод, Орҷоникидзеобод ҳамин тавр рафтор карда, захираи кадрҳоро дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва коллективҳои меҳнатӣ мавриди муҳокима қарор медиҳанд.

Баробари ин дар бораи барпо кардани захираи ҳақиқӣ на дар ҳама ҷо ғамхорӣ карда мешавад. Рӯйхатҳо сатҳӣ тартиб дода, анкетаҳои гуногун ва баъзан сохта, бар зарари кори амалии мушаххаси байни одамон пур карда мешавад.

Дар ҳалли масъалаҳои кадрҳо роли аттестацияи кадрҳо барин шакли навро, ки вақтҳои охир хеле маъмул шуд, баланд бардоштан аҳамияти калон дорад. Таҷрибаи гузаронидани он аз бисьёр ҷиҳатҳои мусбати ин кор далолат мекунад. Худи факти ифодаи фикри коллективӣ дар бораи кори ҳар кас мактаби хуби тарбия аст.

Бозсозӣ дар ҷамъияти социалистӣ вазъияти принципан нави сиёсиро ба миён овард, ки моҳияти он дар инқилоби ҳам шуур ва ҳам навсозии идеологии социализм ифода ёфтааст. Барои ба тарзи нав фикру кор кардан, чунонки инро партия талаб мекунад, кори идеологиро ҳам тамоман ба тарзи нав ба роҳ мондан лозим. Гап дар сари он аст, ки ин кор аз бисьёр ҷиҳат аз ҳаёт, аз проблемаҳои муҳиме, ки одамонро ба ташвиш меоранд, ҷудо шудааст. Кӯшиши беҳбуд вонамуд кардани вазъи кор, кам шудани самараи тадбирҳои идеологӣ боиси давутоз аз паси рақамҳои калон гардида, ба кори индивидуалии тар-

биявӣ зиён расонд. Фарқи қавлу амал дар кори ташаккули сифатҳои маънавии одамон мушкилоти бисьёр ва нисбат ба фаъолияти идеологии ташкилотҳои партиявӣ заминаи бепарвоӣ ва нобовариро ба вуҷуд овард. Бозсозии фаъолияти идеологии Партияи Коммунистии Тоҷикистон на фақат аз карахтӣ халос шудану ислоҳ кардани хатоҳо, балки ҷорӣ кардани шаклу усулҳои нави корро низ мақсади худ қарор медиҳад, то ки онҳоро ҳамаи кадрҳо омӯзанд.

Процесси аз расмиятчигӣ ва дуршавӣ аз ҳаёт халос кардани системаи маълумоти сиёсию иқтисодӣ суст бошад ҳам, давом дорад. Бисьёр шаклҳои кӯҳнаи кори оммавии сиёсии ташкилотҳои партиявӣ рад карда шуданд. Дар назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва як қатор комитетҳои партиявӣ клубҳои сиёсӣ, дар назди аксарияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ марказҳои ҷамъиятии сиёсӣ, ахбору пропагандистӣ ва маълумоту ахбор барпо шуданд ва кор мекунанд. Дар онҳо барои фаъолони идеологӣ ахбори зарурӣ ҷамъ оварда, таҳлил карда мешавад.

Баробари ин бозсозии кори идеологӣ дар республика қатъӣ ва ҷасурона давом намекунад. Агитацияи сиёсӣ чун пештара аз тадбирҳои оммавии серодам иборат аст. Вай ба кори индивидуалии байни одамон камтар таваҷҷӯҳ зоҳир мекунад. Бисьёр комитетҳои партиявӣ, аксарияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар ин соҳа ба дигаргуниҳои назаррас ноил нашудаанд.

Кори идеологӣ дар ҷои истиқомати аҳолӣ аз ҳама мураккабтар аст. Душвориҳои он аз ҳамин иборатанд, ки дар хона, хобгоҳ, маҳалла, қишлоқ одамони синну сол, касбу ҳунар, миллату эътиқод, дараҷаи маълумоту маданияташон гуногун зиндагӣ доранд. Худи ҳамин бо исрор талаб мекунад, ки бисьёр шаклу усулҳои кори идеологиро дар ҷои истиқомати меҳнаткашон ривоҷ додан зарур аст. Вақти он расидааст, ки худи тарзи муносибат ҳам ба системаи таъсиргузории идеологӣ ба омма тағйир дода шавад.

Дар кори идеологӣ масъалаҳои муносибатҳои байни миллатҳо аҳамияти калон пайдо мекунанд. Онҳо аз масъалаҳои умдаи бозсозӣ мебошанд. Дастовардҳои солҳои Ҳокимияти Советиро дар пойдор намудани дӯстии халқҳо паст назада, қайд бояд кард, ки дар ким-кадом марҳала дар ин соҳа кори амалӣ аз вазъияти воқеӣ дур шуд, орзуро ҳамчун ҳақиқат ба қалам медоданд, кори тарбияи интернационалӣ торафт ба шиору изҳорот ва тадбирҳои рӯякӣ оид мегашт. Оқибати ин буд, ки дар ин соҳаи хеле муҳими мо бисьёр мушкилоти ҷиддӣ ва проблемаҳои тезу тунд ғун шуданд, ки онҳоро ҳамаҷониба омӯхта, фавран ҳал кардан лозим. Бозсозӣ, демократиконӣ, ошкорбаёнӣ он ихтилофу душвориҳои муносибатҳои миллиро рӯи об бароварданд, ки муддати дуру дароз аз назар пинҳон буданд ва ҳал намешуданд. Ҷорӣ кардани формулаи дар замони социализм пурра ва ё қариб ҳал шудани масъалаи миллӣ ва дарки сатҳии ин тезис ба вазъи объективонаи кор, ба тамоми душворию серпаҳлӯии ин проблема мувофиқат накард. Проблемаҳои соҳаи муносибатҳои байни миллатҳо, роҳҳои ҳалли онҳо, чунонки маълум аст, тобистони ҳамин сол дар Пленуми КМ КПСС муҳокима хоҳанд шуд. Мо бояд Пленумро интизор нашуда, бисьёр масъалаҳоро барои худ аз ҳозир муайян ва ҳал кунем.

Дар республика намояндагони бештар аз 80 миллату халқиятҳо дар оилаи ягона зиндагӣ ва кор мекунанд. Дар байни онҳо муносибатҳое муқаррар шудаанд, ки ба баробарӣ, умумияти манфиатҳо, ҳамкорӣ ва ҳамьёрӣ қарор гирифтаанд.

Вале дар ин соҳа масъалаҳое ҳастанд, ки барои ҳалли онҳо кор бояд кард. Масъалаи забони модарӣ, маданият, гузаштаи таърихӣ, анъанаҳои миллии халқро мегирем. Ғамхорӣ дар бораи забони модарӣ, инкишофи он дар алоқамандӣ бо забони русӣ комилан табиист. Донис-

тани забонҳо нишонаи маданияти коркун, соҳибихтисосии ӯ мебошад. Бесабаб нест, ки В. И. Ленин ҳангоми дар воҳидҳои миллӣ ба мансабҳои давлатӣ таъин кардани коркунон ба маҳорати бо забони халқи онҳо гуфтугӯ карда тавонистани кадрҳо таваҷҷӯҳ зоҳир мекард. Озодона инкишоф ёфтан ва забонҳои модариро баробарҳуқуқона истифода кардани тамоми гражданинҳо, омӯхтани забони русӣ, ки онро мардуми советӣ, ҳамчун воситаи муоширати байни миллатҳо бо амри дил қабул кардаанд, принципи басо муҳими ҳаёти давлати сермиллати мо мебошад.

Қарорҳои маълуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва Совети Вазирони РСС Тоҷикистон аз 4 маи соли 1988 дар бораи тадбирҳои такмили омӯхтан ва таълим додани ҳам забони тоҷикӣ ва ҳам забони русӣ дар республика дар ҳалли ин масъала аҳамияти калон доранд. Дина дар ҳамин толор маҷлиси васеи бюро КМ оид ба муҳокимаи лоиҳаи «Қонуни забон» барпо шуд.

Имрӯз мо бояд чунин фактро ҳам равшан кунем, ки инкишофи худшиносии миллӣ, афзудани рағбат ба тамоми падидаҳои миллӣ ва инкишофи ҳаракатҳои миллӣ на фақат ҷиҳати мусбат дорад. Ҳамаи ин дар байни баъзе одамон, хусусан дар байни қисми муайяни ҷавонон, бисьёр вақт ба ақидаю рафтори носолим оварда мерасонад, ки мухолифи интернационализм аст. Вале ин рафторро ташкилотҳои партиявию комсомолӣ, кадрҳои идеологӣ на дар ҳама ҷо ва на ҳамеша бояду шояд маҳкум мекунанд. Фаъолони фронти идеологӣ аксар аз воқеаҳо дер воқиф мешаванд ва фақат баъди ин воқеаҳо сабаби онҳоро мулоҳиза мекунанду маҷлисҳои машваратии гуногун даъват менамоянд.

Ҳозир аз чунин ҳодисаҳои даҳшатангези ҳаёти мо, монанди худкушӣ ва хусусан худсӯзӣ сухан нарондан мумкин нест. Охир ин ҳам аз бисьёр ҷиҳат оқибати камбудиҳои кори идеологӣ, бо одамон ва ташвишу изтироби онҳо алоқаманд набудани ин кор мебошад. Миқдори чунин ҳодисаҳо дар бисьёр районҳо зиёд мегардад. Баробари ин қисми бештари худкушӣ ба занону духтароне рост меояд, ки бисьёриашон дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ иштирок намекунанд ва аз ҷиҳати иҷтимоӣ ҳимоя нашудаанд. Мо бо гунаҳгорони мушаххаси ин воқеаҳои фоҷиавӣ кор намебарем. Дар аксари мавридҳо сабаби ин ҳодисаҳо шароити тоқатфарсоест, ки дар оилаҳо шавҳар ва хешони ӯ ба вуҷуд меоранд.

Дар рафти муҳокимаи ҳисоботи комитети партиявии вилояти Ленинобод ва комитети партиявии шаҳри Турсунзода дар бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз рӯи ин масъалаҳо моҳи декабри соли 1988 ошкор шуд, ки аксарияти комитетҳои партиявӣ, кадрҳои идеологӣ ба ҷиддияту хавфнокии ин вазъият дуруст эътибор намедиҳанд.

Дар кори оид ба бозсозӣ роли матбуоту радио ва телевизион муҳим аст. «Тахмин кардан душвор аст, ки, — гуфт рафиқ Горбачёв М. С. дар мулоқоти навбатӣ бо коркунони воситаҳои ахбори оммавӣ, — ҳозир бидуни онҳо ягон вазифаро бомуваффақият иҷро кардан мумкин бошад». Онҳо дар республика як навъ ривоҷдиҳандаи афкори ҷамъиятӣ ва ҳаракати ҷамъиятӣ буда, таҷрибаи қадамҳои аввалини бозсозиро ҳамаҷониба маъмул гардонда, дар боби танқидан дарк намудани комьёбиҳо ва ҷиддан баҳо додан ба камбудиҳо ёрӣ мерасонанд, аз саҳифаҳои газетаю журналҳо, гуфторҳои радио ва намоишҳои телевизион овозҳое, ки фикру зикр, ҳиссиёт, рӯҳияи одамонро ифода мекунанд, ҳеҷ гоҳ ин қадар ошкоро ва рӯирост садо надода буданд. Ҷустуҷӯи эҷодии журналистони республика ба бозьёфтҳои бисьёр шавқангез оварда мерасонад ва ба ташкилоти партиявии республика кӯмаки ҷиддӣ мекунад.

Вале мақолаҳои танқидӣ, мутаассифона, аксар вақт аз доираи диққати коркунони аппарати партиявӣ дур мемонанд. Бесабаб нест, ки дар мулоқоти ба қарибӣ барпошудаи пешазинтихоботӣ бо интихобку-

нандагон ба ман ҳамчун ба номзади депутати халқии СССР коллективи редакцияи газетаи «Совет Тожикистони» наказ дод, ки дар оянда диққати ташкилотҳои партиявиро ба мақолаҳои танқидии матбуот равона кунам.

Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон мураккабу нав будани вазифаҳоро дар рафти бозсозӣ дарк намуда, равшан мефаҳмад, ки дар республика бисьёр масъалаҳое ҳастанд, ки онҳо кори босубот ва ҳалли баҳангомро талаб менамоянд. Ин ба кори саноат, нақлиёт, соҳаи хизматрасонӣ ва хусусан сохтмони асосӣ дахл дорад.

Дар саноат роҳи ба иҷора додани қисми зиёди корхонаҳои хурду миёна, дар бинокорӣ, аз ҷумла дар манзилсозӣ, роҳи сохтмони индивидуалӣ бояд пеш гирифта шавад. Зимнан, дар бораи душвориҳои мо ба халқ рӯирост гап задан лозим.

Дар комплекси агросаноатӣ ва, аз ин рӯ, дар ҳалли Программаи озуқа ҳам пешравии ҷиддӣ ба назар намерасад. Дар хоҷагии қишлоқ саршумори чорво кам шуд. Бисьёр хоҷагиҳо супоришҳои ба давлат фурӯхтани гӯшт, шир ва тухмро иҷро намекунанд. Истеҳсол ва истеъмоли маҳсулоти асосӣ ба ҳар сар аҳолӣ аслан зиёд намешавад. Ташкили ҳаракати кооперативӣ, ҷорӣ намудани пудрати иҷоравӣ суст ва дар бисьёр мавридҳо сатҳӣ мебошад ва ҳол он ки масъалаи бо озуқа таъмин намудани аҳолӣ хеле муҳим буда, сусткорӣ дар ҳалли он нораво ва авфнопазир аст.

Дар ин бобат кори зиёде ба ҷо оварда мешавад. Ҳоло мо дар ихтиёри худ қарорҳои басо муҳими Пленуми мартии (соли 1989) Комитети Марказиро дорем. Акнун вазифаи мо ба оммаи деҳқонон фаҳмондани он аст, ки онҳо дар ҳалли проблемаи озуқавории республика ролу мақоми асосӣ доранд.

Мо дар солҳои оянда проблемаи барои зироатҳои озуқа назар ба пештар пешбинишуда бештар ҷудо кардани заминро, бешубҳа, ҳал мекунем. Дар айни замон басо муҳим аст, ки ин замини бебаҳо ҳосили зиёдтарин диҳад. Ин бошад, фақат ҳамон вақт имконпазир мешавад, ки соҳиби он аз ҷиҳати маънавию моддӣ хеле ҳавасманд бошад. Ҷиҳати маънавӣ вобаста ба коркунони идеологӣ буда, ҳавасмандгардонии моддӣ дар шаклҳои нави ташкили меҳнат, яъне дар муносибатҳои иҷоравӣ қарор гирифтааст.

Дар хотима боз як масъала. 26 март интихоботи депутатҳои халқии СССР барпо гардид. Интихобот марҳалаи муҳими ҳаёти сиёсию ҷамъиятии ҳам тамоми мамлакат ва ҳам республикаамон, қадами ҷиддие дар роҳи амалӣ намудани бозсозӣ, ривоҷу вусъати процессҳои демократии ҳаёти ҷамъият аст. Худи имрӯз метавон гуфт, ки натиҷаи интихобот аз он далолат мекунад, ки одамони советӣ ба тарафдории сиёсати бозсозӣ овоз доданд.

Мухтасар дар бораи республикаамон, овоздиҳӣ муташаккилона гузашт. Дар интихобот қариб 94 фоизи интихобкунандагон иштирок доштанд. Дар 43 округ дутогӣ ва дар ду округ сетогӣ номзад ба овоз монда шуда буд. 44 нафар депутати халқии СССР интихоб шуд.

Дар ду округ интихобот такроран гузаронда хоҳад шуд. 9 апрель дар округи миллӣ-территориявии районы Роҳи Оҳани шаҳри Душанбе овоздиҳии такрорӣ сурат мегирад, зеро аз се номзад ягонтоаш бештар аз нисфи овозҳоро ба даст наовард. 14 май дар округи миллӣ-территориявии интихоботии районы Марказии шаҳри Душанбе такроран интихобот гузаронда мешавад. Дар ин округ аз ду номзад ягонтоаш шумораи зарурии овозҳоро нагирифт.

Ҳоло аз ин тадбири муҳимтарини сиёсӣ, ки дар марҳалаи дигаргунии куллии бозсозӣ гузашт, метавон баъзе хулосаҳо баровард. Хулосаи асосӣ ин аст, ки ҷамъият аз ҳолати бепарвоӣ ва фориғболӣ раҳо мeёбад.

Сиёсати бозсозӣ пурра дастгирӣ шуд. Агар аз он чи, ки дар маҷлисҳои пешазинтихоботӣ ва вохӯриҳои номзадҳо бо интихобкунандагон гуфта шуд, асосашро гирем, пас вай иборат аз он аст, ки одамон аслан барои иҷрои вазифаҳои бозсозӣ чораҳои қатъию пурғайраттарро интизоранд ва талаб мекунанд. Инро бояд наказн асосӣ ба депутатҳо донист.

Чанд сухан дар бораи маъракаи пешазинтихоботӣ. Вай назар ба пештара тамоман дигар хел гузашт, ки инро ҳама диданд. Вале чизи дигар ҳам ба назар расид. Мо бояд дар шароити демократияи пурра плюрализм, гуногунии фикр, кор карданро ба таври ҷиддитарин омӯзем, зимнан на фақат худамон ёд гирем, балки маданияти баҳсу мунозара, эҳтироми фикри ҳарифро ба одамон низ ёд диҳем.

Охир вақтҳое буданд, ки дар маҷлисҳои пешазинтихоботӣ ғавғогарону авомфиребон, одамони бемасъулият дастболо мешуданд. Мутаассифона, на дар ҳама ҷо ба ин бо камоли кордонӣ муқобилат карда мешуд. Имконияти коллективи меҳнатӣ, иттифоқҳои касаба, комсомол, ташкилотҳои ҷамъиятӣ суст истифода мегардид. Фаъолияти онҳо мутобиқ карда намешуд. Баъзе комитетҳои партиявӣ ҳам мавқеи пассиврο пеш гирифтанд. Аз афташ, баъзе рафиқон демократия, даст кашидан аз усулҳои фармонро чун халосшавӣ аз иҷрои вазифаҳои ташкилотчигӣ, сиёсӣ ва кори байни одамон мефаҳманд. Ин тасаввуроти тамоман нодуруст аст.

Комиссияҳои интихоботии баъзе округҳо вазифаҳояшонро пурра ба ҷо оварда натавонистанд. Онҳо аз бисьёр чиз — аз интишори материали агитационӣ, аз фаъолияти гурӯҳҳои сершумори ташаббускори номаълум хабар надоштанд. Барои ҳамаи номзадҳо ба депутатӣ имконияти баробар фароҳам оварда нашуда буд. Газетаҳо, радио, телевизион ба намояндагони зиёнён ва роҳбарон бештар эътибор медоданд. Аз чӣ бошад, ки на ҳамаи намояндагони синфи коргар ва деҳқонон аз ин дастгирӣ бархурдор мешуданд.

Аз хусуси худи интихобот. Дар ин ҷо пеш аз ҳама расмиятчигӣ, беташаббусӣ ба назар мерасид, ки ба интихоботи солҳои гузашта хос буд. Дар як қатор мавридҳо рӯйхати интихобкунандагон тафтишу қиёс нашуд, дар онҳо одамоне зикр ёфта буданд, ки ҷои истиқоматашонро кайҳо иваз кардаанд.

Бисьёр интихобкунандагон ба интихобот бе ҳуҷҷатҳои тасдиқкунандаи шахсият ҳозир шуданд, аз тартиби овоздиҳӣ дарак надоштанд. Чун солҳои гузашта ба участкаҳо одамон бо огоҳномаҳои хешу таборон ва ҳамсояҳояшон омада, аз ҷониби онҳо овоз доданӣ мешуданд. Дар баъзе мавридҳо ба ин иҷозат медоданд.

Хусусан дар шаҳрҳо дар овоздиҳӣ иштирок накардани шумораи зиёди гражданинҳо ба назар мерасид. Бояд ақаллан аз одамони ҷудогона пурсидан лозим аст, ки чаро онҳо аз ҳуқуқи конституциониашон истифода накарданд.

Ҳоло ҳар комитети партиявӣ бояд дар баробари дарк намудани натиҷаи интихобот тамоми рафти маъракаи пешазинтихоботӣ ва худи интихоботро муфассал таҳлил намояд, то аз ин сабақҳои зарурӣ гирифта, дар маъракаи ояндаи интихоботи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ ба такрори хатою нуқсонҳо роҳ надиҳад. Охир ҳозир мо фақат 46 нафар депутати халқии СССР-ро интихоб кардаем. Дар ояндаи наздик бояд 450 кас депутати халқии республика интихоб шавад. Чунонки таҷрибаи интихоботи гузашта нишон дод, ин вазифаи басо мураккаб буда, тайёрии ҷиддитаринро талаб мекунад.

# ПЕШОҲАНГИ СИЁСӢ ВА БОЗСОЗӢ

## ҲИСОБОТ АЗ КОНФЕРЕНЦИЯ

### 1. НАЗАРИЯ ВА ҲАЁТ

Акнун мо равшан мебинем, ки ҳам тарафдорон ва ҳам муқобилони бозсозӣ тақдири онро бо фаъолияти Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ алоқаманд мешуморанд, гуфт дар маърӯзааш мудири кафедраи мактаби олии партиявии Ленинград **Ю. И. Тарасов.** Имрӯз ролу мақоми партияи ҳукмрони ҷамъияти советӣ, таърих ва имрӯзу ояндаи он диққати зиёди табақаҳои васеътарини аҳолиро ба худ ҷалб мекунад. Ва он дар маркази диққати мубоҳисаҳои сиёсӣ қарор гирифтааст. Мавқеъҳои хилофи якдигар аз мавқеъҳои догматикию консервативӣ то мавқеъҳои ошкорои зидди коммунистӣ равшан намоён шуданд.

Бинобар мустаҳкам шудани принципҳои ҳокимияти халқ ва худидоракунӣ масъалаи худи мафҳуми «ҳокимияти советӣ» басо кӯндаланг мегардад. Ба ақидаи ман вай бо ҳокимияти давлатӣ анҷом намеёбад ва маҳдуд намешавад. Тамоми системаи сиёсии ҷамъияти мо системаи ҳокимиятест, ки вай бояд барои расидан ба мақсади асосии ривоҷи худидоракунии хоҷагии халқ ислоҳ шавад. Дар ин ҷо бояд ҳар умури иҷтимоии системаи мазкур—партия, Советҳо, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, коллективҳои меҳнатӣ мақоми баробарҳуқуқ пайдо кунанд.

Тамоми ислоҳоти системаи сиёсӣ фароҳам овардани шароити мусоидтарини мӯътадил ва ба таври солим тараққӣ ёфтани ҳамаи қисмҳои таркибии онро пешбинӣ менамояд. Дар ин ҷо муносибатҳои партия ва Советҳо муносибатҳои асосианд.

Роли муттаҳидкунандаи сиёсати КПСС дар ҷамъият бо роҳи ошкор намудани интеграцияи манфиати ҳамаи гурӯҳҳо, миллатҳо ва халқиятҳои калону хурд амалӣ мешавад. Агар манфиати гурӯҳҳои гуногуни аҳолӣ аз бисьёр ҷиҳат ба ҳам як мебуд ва он ба осонӣ қонеъ гардонда мешуд, пас умуман проблемаҳои идораи иҷтимоӣ аз ҳалли вазифаҳои хос ташкилотчигӣ иборат мегардид. Онҳо умуман характери сиёсии худро гум мекарданд. Вале чунин вазъи муносибатҳои ҷамъиятиро метавон фақат дар сурати фикру хаёли ботил дар бораи ояндаи наздик ба худ тасаввур кард. Вале воқеият нисбат ба чунин фикру хаёли ботил бераҳм аст.

Мову шумо аз кӯшишҳои нодурусти хушбахт гардондани гоҳ деҳқонон, гоҳ зиёиён ва гоҳ коргарон хабар дорем. Бинобар ин мазмун, мақсадҳои сиёсат ва усулҳои амалӣ намудани он вобастаи якдигаранд.

Мо бояд ба Ленин пайравӣ карда, ягонагии назария ва амалияро фаромӯш накунем. Имрӯз метавон масъалаи ягонагии назария, сиёсат ва амалияро боз ҳам васеътар ба миён гузошт.

Тамоюли тараққиёти ҷамъият партияро маҷбур месозад, ки дар шароити нав тамоми усулу шаклҳои муборизаи сиёсиро истифода барад. Бояд иқрор шуд, ки мо ба ин ҳанӯз бад тайёрем, ба фикрам, баъзан тарсу бим аз хавфи таҷдиди усулҳои сталинии «ҳалли проблемаҳои сиёсӣ» азму ирода ва таҷрибаи кори моро суст менамояд. Зеро таҷрибаи нави мо ҳанӯз кам аст. Ҳама гуна ифротиён, миллатчиён, ҷинояткорони муташаккил, унсурони зиддисоциалистӣ аз ин истифода мекунанд. Ва гап на фақат дар сари онҳост. Усулҳои муборизаи сиёсиро бояд умуман ҳодисаи мӯътадили ҷамъияти демократӣ ва ҳуқуқие шумурд, ки дар он ба ҳам бархӯрдани манфиати гӯногун, ҳалли масъалаҳои иҷтимоию иқтисодӣ ва сиёсӣ метавонад ба худ ҳаргиз шакли мубоҳисаи академиро нагирад ва намегирад.

Бинобар ин бояд усулҳои муборизаи сиёсиро ёд гирифта, аз ҷумла, ба ин ва ё он факт, ҳодиса, амалия мақолаҳои интишоршуда, овозае, ки мақсад аз он пуршиддат гардондани вазъият, бадном кардани сиёсати бозсозист, аз нигоҳи сиёсӣ зуд ва аниқ баҳо диҳем. Дар назди авомфиребӣ ва васвасаи иҷтимоӣ сар хам накарда, мавқеи муайяншударо фаъолона ҳифз карда тавонем.

Ман бо вазъияти Наздибалтика шиносам. Дар он ҷо проблемаҳои мавқеи фаъол ва сар хам кардан дар назди авомфиребӣ ва васваса тезиси назариявӣ не, балки масъалаи амалияи ҳаррӯза аст.

Вале дар айни замон бояд бо он қувваю гурӯҳҳои ҷамъиятӣ, ки дар мавқеъҳои бозсозӣ ва қонуният буда, бо вуҷуди ин ҳам тактикаи худро пеш мегиранд, барои компромиссу ҳамкорӣ кардан тайёр бошем. Бояд усулҳои аз нигоҳи сиёсӣ якка гузоштани унсурони ифротпарастро истифода бурд.

Ҳамаи мо ба Съезди XXVIII КПСС тайёрӣ мебинем. Мо таҷрибаи андӯхтаамонро дарк ва муҳокима намуда, идеяҳо, пешниҳодот, фикри ҷамъбастшудаамонро ба ҳуҷҷатҳои съезд пешниҳод мекунем, вале ин кори фардост. Гарчи бояд возеҳ фаҳмид, ки ин «фардо» басо наздик аст.

Мақсад аз бозсозии партия аслан таҷдиди вазифаҳои партия ҳамчун пешоҳанги сиёсии ҷамъият, яъне таҷдиди маҳорату санъати мо барои кор кардан ва бо усулҳои сиёсӣ дар партия ба ҷо овардани роли роҳбарикунанда аст, гуфт маърӯзачӣ — мушовири шӯъбаи сохтмони партиявӣ ва кори байни кадрҳои КМ КПСС **В. М. Легостаев.**

Процесси қатъиян нав кардани структураҳои иҷтимоию иқтисодӣ, сиёсӣ ва маънавии ҷамъияти советӣ, ки онро партия моҳи апрели соли 1985 бошуурона ва бо камоли масъулият сар кард, ҳарҷӣ бештар ривоҷ меёбад. Худи партия низ ҳамроҳи ҷамъият тағьир меёбад. Тафаккур ва фаъолияти коммунистон ба куллӣ нав мешавад. Аппарати партиявӣ хеле кам карда шуд, усулҳои сиёсии кор ба мадди аввал мебароянд.

Хуб маълум аст, ки мақсадҳои бозсозӣ фақат дар шароити сарварии идеявию сиёсии КПСС метавонанд ба даст оянд. Вале ҳамчунин хуб маълум аст, ки худи ин сарварӣ ба шарте таъмин шуда метавонад, ки суръати бозсозии партия аз дигаргуниҳои ҳамаи соҳаҳои дигари ҷамъият зиёдтар бошад. Вагарна ҳам обрӯи партия зарар мебинаду ҳам сиёсати умуман бозсозӣ.

Ба дигаргуниҳои дохилии партия кадом чиз халал мерасонад, сабаби кашолёбӣ чист? Ва барои рафъи онҳо кадом чораҳоро пешниҳод кардан мумкин мебуд? Чунонки мебинем, ҳамаи ин дар вазъияти ҳозираи иҷтимоию сиёсӣ масъалаҳои ҳаргиз фақат назариявӣ нестанд. Пеш аз ҳама амалияи пурҷӯшу хурӯши партиявӣ ва манфиати бозсозӣ талаб мекунад, ки онҳо ба таври таъхирнопазир дуруст ҳал карда шаванд.

Ба фикри ман, имрӯз оммаи васеи партия мақсаду роҳҳо ва воситаҳои бозсозии партияро равшан нафаҳмидаанд. Ин ҳаргиз чунин маъно надорад, ки КПСС концепцияи пурраи чунин бозсозиро надошта бошад. Ин концепция, албатта, вуҷуд дошта, дар материалҳои Конферен-

цияи XIX умумиттифоқии партия, қарорҳои Пленумҳои КМ ҚПСС, ки баъди конфернция барпо гардидаанд, хеле пурра зикр ёфтааст. Вале бадии кор дар он аст, ки ин концепция дар худи партия суст маъмул мешавад. Вай бо иштироки ҳамаи наслҳои коммунистон бо камоли рағбат муҳокима намешавад, аксаран ҳама чиз бо такрори ибораҳои дурусти оиди бозсозӣ анҷом дода, ба моҳияти проблема ҷиддан сарфаҳм рафта намешавад. То имрӯз дар дохили партия аз рӯи проблемаҳои партия чунин мубоҳисаи ҷиддӣ, ошкоро ва саршори идеяҳои навоварона сар нашудааст, ки дар он на фақат марказ, балки ҳамаи қувваҳои эҷодкори маҳаллии ҚПСС низ баробар ҷалб мешуда бошанд.

Бояд мулоҳиза кард, ки агар ролу мақоми ҚПСС суст шавад, ин барои ҷамъияти сермиллат, ба иқтисодиёту маданияташ гуногуни мо ҷӣ оқибате хоҳад дошт.

Вақти қатъиян васеъ намудани доираҳои муқаррарии гуфтугӯ дар бораи партия расидааст. Шумораи зиёди аъзоёни партия, илми партия ва зиёиёни партияро бояд ба он ҷалб намуд. Ва инро бояд на ба хотири пропаганда ва мустаҳкам намудани ким-кадом мавқеъ, балки бояд ба хотири дар ҳама ҷо дарк намудани ҳақиқате кард, ки воқеияти бозсозӣ дорад. Қори бошуурона бидуни донишу фаҳмиш пеш намеравад. Дар навбати худ партияи сиёсӣ бидуни амалиёти бошуурона вуҷуд надорад. Партияи мо дар марҳалае бо тақозои омилҳои объективию субъективӣ мавқеъҳои интеллектуалӣ, чунонки дар Қонференцияи XIX умумиттифоқии партия гуфта шуд, ташаббуси интеллектуалиашро аз даст дод. Зиёда аз ин, дар муҳити партия кайфияти антиинтеллектуализм, бепарвоӣ нисбат ба одамони дорои касбҳои гуманитарӣ пайдо шуд.

Ба ин кайфият хаёлҳои хом мусоидат намуданд, ки гӯё бо ягон роҳ ду вазифаи гуногунро метавон ба давраҳо тақсим ва сипас онҳоро навбат ба навбат иҷро намуд. Яъне аввал одамонро пӯшондаю хӯронда, бо манзил таъмин намуда ва сипас дар шароити серию пурӣ ба проблемаҳои маънавӣ бояд даст зад.

Ин аслан маънои аз ҷумла дар соҳаи иқтисодиёт аз роҳҳои гуманистӣ ва маънавӣ маҳрум сохтани сиёсати партия, фаромӯш кардани ҳақиқатеро дошт, ки имрӯз бозсозӣ хотирнишон месозад: ба одам ғайр аз нон боз бисьёр чизҳои дигар ҳам зарур аст.

Ин ҳамчунин маънои ба соҳаи технологияи хоҷагӣ, ба соҳаи кори ҳаррӯзаи хоҷагӣ табдил додани идеология ва сиёсати партиявиро дошт. Оё вақти он нарасидааст, ки ба баъзе ҷиҳатҳои касбии хостагирии кадрҳои партиявӣ васеътар назар кунем? Оё вақти он нарасидааст, ки на фақат дар марказ, балки дар маҳалҳо низ аз амалияи, бо ибораи Ленин, паст задани аҳамияти вазифаҳои сиёсию ташкилотчигиамон бо камоли қатъият дур шавем? Аз афташ, вақти он расидааст, ки дар ҳамаи органҳои роҳбарикунандаи партия иқтисодчиёну ҳуқуқшиносон, таърихшиносону социологҳо, адибон, публицистҳо, педагогҳо, санъаткорон, олимони табиатшинос, журналистон баробар намоянда дошта бошанд. Солҳои мадиди аз будаш зиёд нишон додани ҷиҳати хоҷагии фаъолияти партия ба кори идеологии мо низ таъсири манфӣ расонд. Идеологияи мо як чизи дуюмдараҷа гардид, ки ба андозаи муайяне тобеи манфиати корҳои ҷорист. Ибораи «таъминоти идеологӣ» пайдо шуд ва маъмул гардид. Вале идеологияи партиявӣ барои партия, барои синфи коргар қимати мустақилу мутлақ дорад, зеро ба ҳамаи проблемаҳои асосии ҳаёти ҷамъиятии инсон ҷавоб медиҳад. Анъанаи мазмуни асосии марксизм — шумурдани таълимот дар бораи комилан тобеи иқтисодиёт будани одам анъанаи хатост. Мо фаромӯш карда истодаем, ки мақсади асосии идеологияи марксистӣ-ленинӣ, яъне идеологияи партиявӣ — таълимот дар бораи оянда, дар бораи озод кардани одам аз ташвиши душвориҳои иқтисодӣ аст. Ва ҳоло ин ба кори идеологиамон таъсири муайяни деструктивӣ мерасонад.

Дар Пленуми июлии (соли 1988) КМ КПСС суханони зерин гуфта

шуданд «ҳаёт метавонад аз мо пеш гузарад» ин барои партия, ки вазифаи таърихиаш пешоҳанги сиёсии халқ будан аст, бонги изтироб мебошад. Вай ташкилотҳои партиявӣ, кадрҳои партия, зиёиёни партия, илми партиявиро водор месозад, ки дар назария ҳамчун дар амалия бо камоли ғайрат, солимфикрона ва дақиқ амал кунанд. Вай ҳар кадоми мо — аъзоёни КПСС-ро водор месозад фикру тасаввуротамонро аз нигоҳи танқидӣ бо воқеияти нав, бо сарватҳои нави маданию маънавие қиёс кунем, ки бозсозии революционӣ ба ҷамъият додааст.

## 2. МУКОЛАМА

Чунонки аз ин пеш хабар дода шуд, иштироккунандагони конференция дар паси «мизи мудаввар» ҷамъ омада, проблемаҳои муҳимтарини замонро муҳокима карданд. Мубоҳисае, ки дар он мухбирони ТоҷикТА ҳозир буданд, дар ҷор райони Душанбе баргузор гардиданд.

### РАЙОНИ ФРУНЗЕ

Дар ин ҷо бахшида ба ягонагии кори идеологӣ ва ташкилотчигӣ чун асоси роҳбарии сиёсӣ мубоҳисаи тезу тунд сурат гирифт. Вазъияти бетакаллуфона рӯҳияю мақсади сӯҳбатеро, ки онро котиби дуюми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон **П. К. Лучинский** оғоз кард, муайян намуд.

Баъзан кори ташкилотчигӣ ва сиёсиро аз ҳам ҷудо кардан бағоят душвор аст. Вале комилан равшан аст, ки коммунист, аз ҷумла ташкилотчии партиявӣ, ба эътиқод, ягонагии қавлу амал, ибрати шахсӣ барин меъёрҳо такья намуда, ба вазъияти коллектив бояд сарфаҳм равад.

Дар шароити бозсозӣ дар ҷамъияти мо бисьёр проблемаҳои нав ба миён омаданд. Онҳоро бо усулҳои кӯҳна ҳал кардан мумкин нест. Пас ҳар фаъоли партиявӣ бояд далелҳоро моҳирона ба кор бурда, идеалҳоямонро бо асосҳо ҳимоя намуда, мубориза бурда тавонад.

Агар аз масъалаи ягонагии гузориши мақсад ва амалӣ гардондани он сухан ронем, пас дар кори сиёсии байни омма беҳтар мешуд, ки ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ такья намоем. Маҳз дар ташкилотҳои ибтидоӣ роҳи ҳарчи зудтар ҳал кардани ин ё он масъала беҳтар намоён аст. Дар ин ҷо ба муқобили камбудиҳо ҳаққонӣ мубориза бурда, ба шахкоконе, ки ин камбудиҳоро ба манфиати худ истифода кардани мешаванд, зарба медиҳанд. Ташкилотҳои ибтидоӣ дар рафти маъракаи пешазинтихоботӣ натиҷаҳои афзудаи кори мақсадноки ташкилотчигӣ ва сиёсии байни оммаро нишон доданд. Натиҷаҳои интихоботи округи миллии территориявии Фрунзеи Душанбе, ки дар он ҷо аксарияти куллии интихобкунандагон ба тарафдории коргари пешқадам овоз доданд, мисол шуда метавонанд.

Кори идеологӣ ҳоло дар шароити демократиконии ҷамъиятамон пеш меравад, таъкид карданд иштироккунандагони мубоҳиса, бинобар ин ҳар гуна усулҳои амрдиҳӣ, манъкунӣ, водоркунӣ монеи бозсозӣ мегарданд. Ба назди мардум рафта, аз орзую умеди онҳо воқиф шудан, ба ҳалли проблемаҳо кӯмак кардан мақсаду моҳияти фаъолияти аъзоёни партия мебошад. Дар бобати ҳамкорӣ бо гурӯҳҳои ғайрирасмӣ — иттифоқи мададгори демократиконӣ ва бозсозӣ — аз таҷрибаи ибратбахши коммунистони шаҳри Чкаловск баҳравар шудан мумкин аст. Мардум ба дигаргуниҳои босуръат майлу рағбат зоҳир намуда, ба Совети шаҳр, корхонаҳо барои зуд бартараф кардани ҳар гуна камбудию норасоиҳои дар замони карахтӣ ба миёномада ғайратмандона кӯмак мекунанд.

— Халқ ба назди касоне меравад, ки проблемаҳои онро ҳал менамоянд, аз ин рӯ, нуфузи мо, нуфузи партия ба ҳамин вобаста аст,—гуфт раиси комиҷроияи райони Ленин Н. И. Ибодов, — Ҳозир ҳар роҳбар бояд таҳти назорати «поёниён» будани худро ҳис кунад.

Дар мубоҳиса декани мактаби олии партиявии Вильнюс доцент Ю. В. Григолюнене, котиби дуюми комитети партиявии шаҳри Фрунзеи Қирғизистон Г. С. Кузнецов, ректори мактаби олии партиявии Саратов, профессор В. А. Родионов иштирок доштанд.

**РАЙОНИ МАРКАЗӢ**

Мубоҳиса дар паси «мизи мудаввар» дар бораи роль ва муносибатҳои ҳамдигарии котибот, бюро ва аппарати комитетҳои партиявӣ, ки дар комитети партиявии районии Марказии Душанбе баргузор гардид, пурҷӯшу хурӯш гузашта, фикру ақидаҳои гуногун баён карда шуданд. Иштироккунандагони мубоҳиса роҳҳои ҳарчи хубтар хоста гирифтани аъзоёни органҳои интихобшаванда, зиёд кардани самараи қарорҳои онҳоро муҳокима намуданд.

Назар ба фикри котиби якуми комитети партиявии шаҳри Норак **В. В. Ветохин** комитети партиявии дахлдор бояд дар ин процесс аз вақти интихоби вакнлон ба конференцияи ҳисоботу интихобот иштирок намуда, ба он таъсири калон расонад, зеро маҳз онҳо бояд бюрое таъсис кунанд, ки сиёсати комитети партиявиро дар соҳаи идеологӣ, иҷтимоии территорияи худ муайян мекунад. Дар баробари ин барои рафъи камфаъолиятии вакилон онҳоро ҳарчи бештар ба тайёр кардани қарорҳои конференция ҷалб намуда, ҳуқуқ дода шавад, ки доир ба номзадҳои аъзоёни органҳои интихобшаванда баҳо диҳанд ва таклифҳо ба миён гузоранд.

Ин имкон медиҳад, ки ба манфиатҳои гурӯҳӣ, ки дар рафти конференцияҳои порсолаи ҳисоботу интихобот зуҳур доштанд, сиёсати принципиалии партиявӣ муқобил гузошта шавад.

Котиби дуюми комитети партиявии шаҳри Исфара **А. П. Рябов** хавотир дорад, ки аппарат ба рафти интихоби вакилон фишор меоварад, бинобар ин ба чунин гузориши масъала изҳори норозигӣ кард. Вай ба структураи органҳои интихобшаванда дахл намуда, таклиф кард, ки аз ташкили бюро даст кашида, тамоми ваколат ба котиботи дар конференция интихобшаванда ва пленумҳои комитетҳои партиявӣ дода шавад.

Мазмуни фикри нутқи декани мактаби олии партиявии Киев **А. И. Гончаренко,** ки роҳҳои ҳалли проблемаро дар эътимоди калон нисбат ба афкори ташкилотҳои партиявӣ, коммунистони қаторӣ, аъзоёни коллективҳои меҳнатӣ мебинад, қисман ба ҳамин монанд аст. Ҳайати органҳои интихобшавандаи комитетҳои партиявии Украина маҳз аз рӯи ҳамин тартиб муайян мегардад.

Назар ба фикри котиби якуми комитети партиявии районии Марказии шаҳри Душанбе **Ш. М. Султонов** ролу нуфузи органҳои интихобшавандаро фақат дар сурате баланд бардоштан муяссар мегардад, ки агар онҳо дар муқаррар намудани сиёсати худ ба омӯзиши муфассали вазъияти кор, афкори аҳли ҷамъияти минтақаашон такья намоянд.

Дар рафти мубоҳиса оид ба ролу мавқеи корманди партиявӣ дар ҷамъият ақидаҳои гуногун ва ҳатто мухталиф баён карда шуданд. Масалан, бисьёр нотиқон бовар доранд, ки афзоиши обрӯю эътибори корманди партиявӣ ба қабули мақоми махсуси ҳуқуқӣ ва як қатор кафолатҳои иҷтимоӣ вобаста аст.

Дар навбати худ ветерани КПСС, аъзои бюрои комитети партиявии районии Марказӣ **В. Г. Шин,** ки стажи 40-солаи партиявӣ дорад, ба ин тадбир муқобил баромада, гуфт, ки мақоми корманди партиявӣ дар ҷамъият танҳо ба сифати кори идеологии ӯ вобаста аст.

Мубоҳиса таҳти раёсати котиби КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон **А. Д. Додобоев** гузашт.

**РАЙОНИ ОКТЯБРЬ**

Иштироккунандагони сӯҳбате, ки дар ин ҷо барпо гардид, фаъолияти комитетҳо ва ташкилотҳои партиявиро дар шароити фарқ кунони-

дани вазифаҳо муҳокима карданд. Мубоҳисаи «мизи мудаввар» таҳти раёсати котиби ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон **Г. Г. Веселков** баргузор гардид.

Котиби якуми комитети партиявии райони Октябрь **М. С. Абдураҳмонова** дар бораи тадбирҳои ташкилии мустаҳкам кардани ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ нақл кард. Вай, аз ҷумла, дар бораи таҷрибаи кори комиссияҳои иҷтимоию иқтисодии комитети партиявии район, таъсиси советҳои котибони ташкилотҳои партиявии корхонаҳои саноатӣ ва нақлиёт сухан ронд, ки ба туфайли онҳо масъалаҳои аз ҷиҳати партиявию сиёсӣ мустаҳкам кардани ҳисоби хоҷагӣ ва ҳисоботи роҳбарони хоҷагӣ ба таври васеъ муҳокима карда мешаванд.

Суханронии роҳбари партиявӣ риштаи сӯҳбатро авҷ гиронд. Ҳозирон аз ҷумла ба ӯ чунин савол доданд: ташкилоти партиявӣ ба фаъолияти кооперативҳое, ки шумораи онҳо дар райони Октябрь аз 120 ҳам зиёд аст, чи гуна таъсир мерасонад? М. С. Абдураҳмонова маҷбур шуд иқрор шавад, ки дар ин соҳа проблемаҳо бисьёранд. Коммунистоне, ки дар кооперативҳо кор мекунанд, фаъолияти худро танҳо бо додани ҳаққи аъзогӣ маҳдуд кардаанд, баъзеҳо ҳатто ҳаққи аъзогӣ ҳам намедиҳанд. Бинобар ин дар бораи мустаҳкам кардани ташкилотҳои партиявии кооперативҳои район қарор қабул карда шуд.

Ба ақидаи раиси комиҷроияи шаҳри Панҷакент **А. Ҷабборов**, вобаста ба масъалаҳои хоҷагӣ ба комитети партиявии шаҳр телефон накардани одамон шаҳодати равшани аниқ фарқ кунондани вазифаҳо мебошад. Аммо ин масъулиятро аз кормандони советӣ соқит намесозад. Онҳо, бешубҳа, бояд кори худро хуб донанд. Ин ба масъалаи интихоби кадрҳо вобаста аст, музди ниҳоят ками кор ба ҳалли ин масъала монеъ мешавад.

Чунин проблемаҳо ҳангоми ба вазифаи коркунони партиявӣ пешбарӣ кардани кадрҳо низ ба миён меоянд. Кормандони ташаббускор аз сабаби ду баробар кам шудани моҳонаашон дар вазифаи роҳбарони партиявӣ кор кардан намехоҳанд.

Дар ин бора котиби комитети партиявии узели алоқаи райони Роҳи Оҳан **В. Ф. Немцев** сухан ронд.

Г. Г. Веселков проблемаи ба миён гузоштташударо шарҳ дода, гуфт, ки дар шароити дефицити калони бюҷети давлатӣ якбора зиёд кардани музди кори кормандони ташкилотҳои партиявию советӣ бармаҳал аст. Ҳарчанд ки Комитети Марказии партия ин масъаларо аз мадди назар дур намекунад.

Ҳозирон шарҳи Г. Г. Веселковро маъқул донистанд.

Иштироккунандагони конференция амалияи аз комитетҳои партиявии райну шаҳрҳо ба ихтиёри Советҳои маҳаллӣ додани номенклатураи кадрҳои роҳбарикунандаи хоҷагиро дастгирӣ карданд. Ба бисьёриҳо пешниҳодоти ҳамчун мубоҳисаи гирди «мизи мудаввар» ва бо иштироки танҳо фаъолони интихобӣ гузаронидани пленумҳои комитетҳои партиявӣ писанд омад. Дар чунин ҷамъомадҳои партиявӣ иштирок кардани теъдоди зиёди шахсони даъватшуда сабаби ихтилофоти ақидаҳо ва қабули қарорҳое мегардад, ки танҳо ба манфиати идоранишинон мебошаду халос.

Котиби комитети партиявии иттиҳодияи «Тоҷикгидроагрегат» **И. Г. Ткаченко**, котиби якуми комитети партиявии райони Ёвон **А. М. Ҳусейнов**, инструктори комитети партиявии шаҳри Душанбе **С. Икромов** ва дигарон ба роҳҳои баргаштан ба концепцияи ленинии роли роҳбарикунандаи партия дар системаи роҳбарии сиёсӣ, ки ба воситаи интихоб, таълим, ҷобаҷокунии кадрҳо ва назорати кори онҳо ба ҷо оварда мешавад, таваққуф карданд.

Ҷонишини ректори мактаби олии партиявии Минск **В. В. Шинкарев**, котиби якуми комитети партиявии райони Новокубани кишвари Краснодар **А. Ф. Недилько** ва мушовири ҚМ Партияи Коммунистии Қа-

зоқистон **Қ. В. Жигалов** дар бораи хусусиятҳои ба воситаи коммунистоне, ки дар соҳаҳои гуногун кор мекунанд, татбиқ кардани сиёсати КПСС сухан ронданд.

Дар маҷлиси секция котиби дуюми комитети партиявии вилояти Тошҳавзи Туркманистон А. В. Лойко, директори Институти таърихи партияи назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Ш. М. Султонов, мудири кафедраи мактаби олии партиявии Ленинград Ю. И. Тарасов ва котиби якуми комитети партиявии райони Сирдарьёи Ӯзбекистон М. Ибодуллоев иштирок карданд.

## РАЙОНИ РОҲИ ОҲАН

Ягон нафар иштироккунандаи мубоҳиса нисбат ба мавзӯи «Дар бораи роҳҳои навсозии кори байни кадрҳо дар шароити вусъати демократия», ки таҳти раёсати мудири шӯъбаи ташкили кори партиявӣ ва кори байни кадрҳои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон **Ю. Е. Сухов** баргузор гардид, бепарво набуд. Иштироккунандагон ба механизми ташаккули захираи кадрҳо ва роли ташкилотҳои партиявӣ дар ин процесс диққати асосӣ доданд.

Хусусан баҳсу мунозара дар атрофи номенклатура ва фаҳмиши имрӯзаи он хеле авҷ гирифт. Котиби якуми комитети партиявии райони Мастчоҳ Қ. Тӯраев нақл кард, ки номенклатураи комитети партиявии район то вақтҳои наздик зиёда аз 300 касро дар бар мегирифт ва ба фаъолияти ҳар яки онҳо баҳо додан амалан имконнопазир буд. Рӯйхати умумӣ дар бораи шахсони алоҳида ва кори ба онҳо вобаста кардашуда маълумот дода наметавонист. Дар айни ҳол 160 кас ба номенклатураи комитети партиявии район дохил карда шуданд. Бо вуҷуди ин дар масъалаи кори байни кадрҳо ҳанӯз услуби маълумоти анкета барҳам нахӯрдааст.

Инро интихоби директори яке аз совхозҳо исбот кард. Дар он аз се номзади пешбарикардашуда ягон кас директор интихоб нашуд. Худи коргарон шахси дигарро сарвар интихоб карданд.

Самараи кор бо кадрҳои ба номенклатураи ташкилоти партиявӣ дохилкардашуда на аз ҷиҳати миқдор, балки аз ҷиҳати сифати онҳо муайян карда мешавад. Котиби якуми комитети партиявии райони Совет С. Сафаров ин ақидаро ҳимоя карда, дар бораи кӯшишҳои ба номенклатура ба ҷои роҳбарони корхонаҳо дохил кардани раисони совети коллективҳои меҳнатӣ ва бо кӯмаки онҳо ба амал баровардани нуфузи партиявӣ сухан ронд. Котиби якуми комитети партиявии райони Роҳи Оҳани шаҳри Душанбе **А. П. Высочин** ба тарафдории зарурати ба номенклатура дохил кардани танҳо коркунони роҳбарикунандаи соҳаҳое, ки имрӯз звенои номукаммал мебошанд, ақида баён кард. Ин вазифаҳо ва миқдори онҳо дар ҳар район вобаста ба хусусияту вазъияти мавҷуда гуногун буда метавонанд. Ҳоло соҳаи савдо дар райони Роҳи Оҳан звенои номукаммал мебошад. Бинобар ин ҳоло дар ин соҳа маҳз ба интихоби кадрҳо диққати махсус дода мешавад.

Котиби комитети партиявии трести «Душанбестрой» **Р. М. Маъмуров** изҳор кард, ки системаи мавҷудаи номенклатура аз звенои миёна сар карда то звенои олӣ комилан беасос будани худро нишон медиҳад. Обрӯю эътибори роҳбари корхона якбора паст шуда, кор ба ҷое расидааст, ки бисьёр вақт ҳеҷ кас ин вазифаро ба ӯҳда гирифтан намехоҳад. Зеро роҳбари корхона ба натиҷаи ниҳоии кор масъул мебошад. Вақти он расидааст, ки ихтисоси «роҳбар» муқаррар карда шавад. Барои ин мактабҳое лозиманд, ки роҳбаронро ба камол расонанд. Нотиқ ҳамчунин ба тарафдории ҷорӣ кардани принципҳои демократӣ дар тартиботи мавҷудаи таъину тасдиқ намудани роҳбарони вазорату идораҳо ақида изҳор кард.



Котиби дуюми комитети партиявии райони Шаҳртуз **В. И. Постоварова** гуфт, ки ба номенклатураи соҳа дохил кардани танҳо котибони

ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ зарур аст. Ба роҳбарони корхонаҳо бо ёрии фаъолони органҳои интихобӣ ҳам таъсир расондан мумкин аст, ки дар ҳар як комитети партиявии район вуҷуд доранд ва ҳамаи онҳо амалан ба он тобеанд.

Мушовири шӯъбаи сохтмони партиявӣ ва кори байни кадрҳои КМ КПСС В. М. Легостаев дурустии чунин муносибатро тасдиқ кард. Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, гуфт вай, қувваи асосии партия мебошанд. Процесси ба вазифа таъин кардан ва озод кардани кормандони номенклатурӣ дар рафти инкишофи демократия ба маросими нодаркор табдил меёбанд.

Профессори кафедраи сохтмони партиявии Академияи илмҳои ҷамъиятии назди КМ КПСС **В. А. Кулинченко** дар бораи таносуби демократия ва централизм дар кори байни кадрҳо сухан ронд. Иштироккунандагони мубоҳиса ба масъалаи тавассути комсомол тайёр кардани кадрҳои партиявӣ диққати калон доданд. Аъзоёни секция аз рӯи натиҷаҳои мубоҳиса тавсияҳо тартиб дода, ба муҳокимаи ҳамаи иштироккунандагони конференция пешниҳод карданд.

Дар мубоҳиса инчунин ҷонишини якуми мудири шӯъбаи ташкили кори партиявӣ ва кори байни кадрҳои КМ Партияи Коммунистии Қазоқистон А. Р. Жолшибеков, ректори мактаби олии партиявии Тошканд М. И. Искандаров, мудири шӯъбаи ташкили кори партиявӣ ва кори байни кадрҳои комитети партиявии вилояти Чимкенти Қазоқистон А. В. Козарёв ва котиби якуми комитети партиявии шаҳри Белореченский кишвари Краснодар Қ. Г. Меремянин иштирок карданд.

## 3. МУБОҲИСА

Рӯзи якум мубоҳисаро меҳмонони ӯзбекистонӣ — котиби якуми комитети партиявии районии Сирдарьё **М. А. Ибодуллоев** бо маърӯзаи «Аз таҷрибаи роҳбарии сиёсӣ ба тараққиёти социалию иқтисодии район дар шароити бозсозӣ» сар кард.

Районии Сирдарьё, гуфт нотиқ, дар минтақаи кӯҳнаи Мирзочӯл воқеъ гардида, соли 1939 таъсис ёфтааст. Имрӯз хоҷагии қишлоқи районии серсоҳа тараққӣ кардааст.

Комитети районии партия сиёсати роҳбариро ба тараққиёти социалию иқтисодии район дар амал татбиқ намуда, пеш аз ҳама ба органҳои советию хоҷагӣ, ки ба онҳо дар ҳалли вазифаҳои хоҷагии халқ мустақилияти комил дода шудааст, такья мекунад.

Комитети партиявӣ аз таҷрибаи барои назорати истеҳсолот фиристодани ҳар гуна намоянда қатъиян даст кашида, штабҳои гуногунро, ки дар маҳалҳо ташаббусу мустақилияти роҳбаронро маҳдуд ва аксари онҳоро иваз ҳам мекарданд, бартараф сохт.

Ғайр аз ин комитети районии партия дар маҷлисҳои бюро, пленумҳо дида баромадани масъалаҳои хоҷагиро амалан қатъ кард. Ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ додани ҳар гуна дастуру маслиҳат кам шуд.

Чунин системаи кор, бешубҳа, ҳайати кадрҳои моҳиру баландихтисосро талаб мекунад. Мана бо кадом сабаб аппарати идора аллакай аз соли 1986 инҷониб ҷиддан бо кадрҳои эҳтиётӣ машғул шуд. Ба ҳайати кадрҳои эҳтиётӣ пешбарӣ кардани номзадҳоро ошкоро дар муҳокимаи васеи коллективҳои меҳнатӣ оғоз намуданд. Дар маҷлисҳои кушоди партиявӣ муҳокима кардани номзадҳо қонунӣ гардид. Мувофиқан системаи бозомӯзии кадрҳои эҳтиётӣ андешида шудааст. Умуман чунин тарзи кор имкон дод, ки масъалаи ба вазифаҳои холӣ таъин кардани одамон бедушворӣ ҳал гардида, кадрҳои моҳир тайёр карда шаванд.

Доценти кафедраи сохтмони партиявии Академияи илмҳои ҷамъиятии назди КМ КПСС **Б. Д. Усимов** дар баромадаш аз хусусияти муносибати сиёсӣ ба кори партиявӣ дар шароити бозсозӣ нақл кард.

Ӯ гуфт, ки шароити объективӣ, тамоми мантиқи ҳаёт аз худи партия оғоз намудани ислоҳоти системаи сиёсиро қатъӣ талаб намуд.

Ба навсозии ҷамъият бояд навсозии партия низ таъсир расонад. Дар ҳуҷҷатҳои давраи баъди Пленуми апрелии партия талаботҳои асосии чунин азнавсозӣ амиқ ифода ёфтаанд: аз усулҳои фармондеҳию маъмуриятчигӣ қатъиян даст кашидан, нормаҳои ленинии ҳаёти партиявиро барқарор кардан, анъанаҳои большевикиро мунтазам риоя намудан, чунин шаклҳои конструктивиро эҷодкорона дарьёфтан зарур аст, ки ба талаботи рӯз ҷавоб медиҳанд.

Мана барои чи имрӯз дар назди комитети партиявӣ, аз шавқманд сохтани инсон ба истеҳсолоти моддӣ, ҷӯяини ҳақиқии истеҳсолот сохтан ва дар процесси сиёсӣ симои асосӣ гардондани вай дида вазифаи муҳимтаре нест. Барои ба ин ноил шудан аз одату қолабҳои шахшудамонда дур шуда, ба тарзу усулҳои кори партиявӣ, ки дар назари аввал устувор менамуд, ба тариқи нав нигоҳ карда, хусусияти сиёсии роҳбарии партиявӣ — моҳияти асосии тамоми вазифаҳои партия, тамоми фаъолияти онро чун процесси бошууронаю муташаккилона равшан дида, ҳамеша дар назар доштан зарур аст.

Асоси воситаи сиёсии таъсиррасонӣ боваркунонӣ ва тарбия, кори фаъоли ташкилотчигӣ бо ба ҳисобгирии афкори ҷамъиятӣ, манфиати гурӯҳҳои гуногуни иҷтимоию синну солӣ, хусусиятҳои миллии аҳолӣ мебошад.

Хусусияти хоси муносибати сиёсӣ ба кори партиявӣ иборат аз он аст, ки онҳо аз усулҳои фармондеҳию зӯроварӣ даст кашида, ба қарорҳои қабулшуда ва фаъолияти амалии таҳлили амиқи илмии воқеият, донистани ҳаёти воқеӣ такья менамоянд.

Ҳамин тариқ, имрӯз вазифаи асосӣ — кӯмак ба муттаҳидшавии қувваҳои ҷамъиятӣ дар атрофи идеяҳои бозсозӣ, ташаккули ҷаҳонбинии марксистӣ-ленинӣ ва эътимодро ба фаъолияти амалӣ баргардонидан мебошад.

Қомитетҳои партиявии иттиҳодияи истеҳсолию дӯзандагии ба номи Н. Қ. Крупскаяи Ленинобод, совхоз-техникуми ба номи В. В. Қуйбышев, комитети партиявии райони Ленинград ва як қатор комитетҳои партиявии дигар маҳз чунин рафтор мекунанд. Вале мисолҳои дигар, ба монанди пинҳонӣ иваз кардани кормандон, маъмуриятчигӣ, суст шудани кори атеистӣ, муносибат карда натавонистан ба онҳое, ки на ҳамеша тарафдори «маъқулёбии якдилонаанд», мавҷуданд.

Аз ин хусус дар конференцияҳои партиявии вилояти Қӯҳистони Бадахшон, шаҳри Кӯлоб, райони Москва ва маҷлиси партиявии иттиҳодияи истеҳсолии «Помир» хотирнишон гардид.

Қотиби якуми комитети партиявии шаҳри Кӯлоб **Е. А. Баженов** бароmадашро ба масъалаи таҷрибаи комитети партиявӣ ба такмили шаклу усулҳои корҳои ташкилию партиявӣ бахшид.

Дар рафти бозсозӣ се категорияи одамон, ки тавассути муносибаташон ба дигаргуниҳои рӯй додаистода фарқ мекунанд, муайян шудаанд, гуфт ӯ.

Гурӯҳи якум кормандоне мебошанд, ки тарафдори бозсозӣ буда, баҳри амалӣ гардидани он тамоми кӯшишашонро ба харҷ мебаранд. Гурӯҳи дуюм кормандонеанд, ки бозсозиро тарафдорӣ мекунанду вале чӣ тавр амалӣ гардондани онро намедонанд. Гурӯҳи сеюм бошад, дар сухан тарафдори бозсозӣ буда, барои татбиқи он дар амал чорае намеандешанд.

Чунин тақсимот, бешубҳа, то ба андозае шартист. Вале дар ҳақиқат он вуҷуд дорад ва комитети шаҳрии партия ҳангоми кораш кӯшиш мекунад, ки механизми санҷиш ва пайдо кардани шахсонеро, ки ба ин ё он категорияи кормандон тааллуқ доранд, дарьёбад. Қомитети партиявӣ ба онҳое, ки бозсозиро дар амал татбиқ месозанд, такья мекунад ва барои пешбарӣ кардан ба вазифаҳои нисбатан масъул дар сурати дигар сифат-

ҳои зарурро доро буданашон тавсия медиҳад. Дар комитети шаҳрии партия мувофиқи бозсозии сохти органҳои партиявӣ дар қатори дигар комитетҳо шӯъбаҳои соҳавӣ низ барҳам дода шуданд, бинобар ҳамин зарурати дар байни коркунони аппарати комитети шаҳрии партия аз нав тақсим кардани вазифаҳо ба миён омад.

Дар бюрои комитети шаҳрии партия оиди роҳбарии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ аз рӯи принципҳои соҳавӣ қарор қабул шуда буд, ҳол он ки ҳар ду шӯъбаи асосии комитети шаҳрии партия — шӯъбаҳои ташкиливу идеологӣ, аз ҷумла ҳайати инструкторон, вазифаҳои якхеларо иҷро мекунанд, яъне ҳар як инструктор фаъолияти 10 — 15 ташкилоти ибтидоии партиявиро аз рӯи тамоми масъалаҳои кори ташкилию партиявӣ ва сиёсиву оммавӣ назорат мекунад.

Профессори Академияи илмҳои ҷамъиятшиносии назди КМ КПСС, доктори илми таърих **М. А. Семечаевский** баромадашро ба мавзӯи «Ягонагии кори сиёсӣ, ташкилотчигӣ ва хоҷагӣ дар фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ» бахшид.

Ақидаи ягонагии кори сиёсӣ, ташкилотчигӣ ва хоҷагӣ дар қарорҳои съезди XXVII ва таҳрири нави Программаи КПСС дарҷ ёфтааст. Ва бозсозии роҳбарии партиявӣ то андозае истифодаи моҳиронаи ҷиҳатҳои мазкурро дар роҳбарӣ, фаҳмиши ягонагию робитаи наздики онҳоро ифода мекунад.

Сухан аз интихоби самтҳои афзалиятнок, такмили фаъолияти ташкилотчигии комитету ташкилотҳои партиявӣ, ҳангоми пешбарии кормандони ояндадор бодиққат рафтор кардан, дар атрофи сабабҳои вазифаҳои органҳои хоҷагиву советиро иҷро кардани комитетҳои партиявӣ чуқур андеша рондан, аз зарурати беҳтар ҷудо кардани вазифаҳои онҳо меравад.

Декани мактаби олии партиявии Киев доцент **А. И. Гончаренко** баромадашро ба мавзӯи «Комитетҳои шаҳрию районии партия — звенои асосии кори сиёсӣ дар минтақа» бахшид.

Ректори мактаби олии комсомоли назди КМ ВЛКСМ **Г. С. Головачёв** ба проблемаи кадрҳо дар комсомол муфассал таваққуф кард.

Вазъияти дар мамлакат ба амаломада, гуфт ҷонишини якуми мудири шӯъбаи идеологии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон М. Худоиев, дар назди комитетҳои партиявӣ масъалаи навсозии куллии кори идеологиро мегузорад, ки он бояд барои демократияро ба манфиати кор оқилона истифода бурдани одамон ёрӣ расонда, онҳоро дар рӯҳияи маданияти баланди демократия тарбия кунад.

Бо мурури замон мо истифодаи демократия, байни плюрализми ақидаҳо ва плюрализми ҳиссиёт гузоштани ҳадду ҳудудро меомӯзем. Вале ин дар оянда даст медиҳад. Ҳоло бошад, агар масъулияту ҳисси идрокро тарсу бим ва ғурур фаро гирад, эҳтимол республика зиёни калон бинад.

Барои воқифияти дурусти меҳнаткашон, пеш аз ҳама фаъолони идеологӣ, дар вақташ воқиф сохтани афкори ҷамъиятӣ, ба кадом масъалаҳо рағбат доштани одамонро муайян сохта, дар ҳамин асос тамоми пропагандаамонро ба роҳ мондан лозим аст.

Ректори мактаби олии партиявии шаҳри Тошкент **М. И. Искандаров** доир ба мавзӯи «Ташаккули маданияти олии сиёсии кадрҳо — шарти зарурии баланд бардоштани самараи роҳбарии партиявӣ» сухан кард. Ба ақидаи ӯ, маданияти сиёсӣ, ба воқеият баҳои ҳаққонӣ додан, дар маҷмӯи ҳодисаҳои мураккаб самти мувофиқро ёфтан, ба таври илмӣ, оқилона ва ҷасурона андеша рондан, тафаккури сиёсиро бо тафаккури иқтисодӣ пайваста тавонистан мебошад. Маданияти сиёсӣ, ҳамчунин бо одамон муносибат карда тавонистан, тарбият кардани онҳо на фақат бо шиор, балки дар ташкили дурусти меҳнат намунаи шахсӣ буданро дар назар дорад.

Котиби комитети партиявии тресли «Тоҷикгидроэнергострой» С. М.

Қаноатоба аз таҷрибаи кораш вобаста ба инкишофи демократонӣ ва ошкорбаёнӣ дар системаи роҳбарии партиявӣ сухан ронд. Комитети партиявии корхона, гуфт ӯ, баҳри мубориза барои бозсозӣ ва тезонидани он асосан ба гурӯҳҳои партиявии цеҳҳо ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ такья мекунад.

Ба ин мақсад барои баланд бардоштани дараҷа ва мазмуни фаъолияти онҳо кори зиёде ба сомон мерасад. Аз ҳамин сабаб мо кӯшиш мекунем, ки ба роҳбарии партиявӣ ошкорбаёниву демократияи васеъро муҳайё созем.

Котиби дуюми комитети партиявии шаҳри Исфара **А. П. Рябов** дар баромадаш оиди татбиқи принципи функционалии ташаккул ва фаъолияти аппарати комитети шаҳрии партия дар шароити бозсозӣ нақл кард. Нотиқ зарурати таҳкими комиссияҳои партиявию тафтишотӣ ва васеъ кардани ҳуқуқу ваколати онҳоро таъкид намуд.

Рӯзи якуми конференция бо баромади мазкур анҷом ёфт.

Маҷлиси умумии рӯзи дуюми конференция бо маърӯзаи профессори кафедраи Академияи илмҳои ҷамъиятшиносии назди КМ КПСС **В. А. Кулинченко** дар мавзӯи «Демократонии ҳаёти дохилипартиявӣ» оғоз ёфт. Ин мавзӯъ бисьёр масъалаҳоро кӯндаланг ба миён гузошта, ба баҳсу мунозара даъват намуд...

Назар ба фикри котиби якуми комитети партиявии райони Роҳи Оҳан **А. П. Высочин,** ҳозир вақте ки дар иқтисодиёт, соҳаи иҷтимоӣ ва маънавӣ муносибату одатҳои кӯҳна барҳам дода мешаванд, аз комитетҳои партиявӣ мақсаду мароми махсус, салоҳияти ҳамаҷониба, кордонӣ талаб карда мешавад. Бинобар ин, таъкид кард нотиқ, тағьири куллии шаклу усулҳои кори ташкилотчигӣ, идеологии органҳои партиявӣ зарур аст, ки онҳо, пеш аз ҳама, бояд дар рӯҳи коллективияти ҳамаҷониба санъати роҳбарии сиёсиро суботкорона омӯзанд.

Котиби дуюми комитети партиявии вилояти Хатлон **Н. В. Николаев** аз он, ки дар комитетҳои партиявии вилояти Хатлон омӯхтани процесси усулҳои сиёсӣ чӣ гуна сурат мегирад, нақл кард. Дар фаъолияти комитетҳои партиявӣ, таъкид кард нотиқ, демократонӣ ва ошкорбаёнӣ беш аз пеш муқаррар мегарданд. Кормандони партиявӣ ба назди мардум, ба назди коммунистони қаторӣ ҳарчӣ бештар мерафтагӣ шуданд. Дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ фиростани рӯзҳои комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ маъмул шуд.

Дар рафти ин тадбирҳо кормандони аппаратҳои комитетҳои партиявӣ ба звеноҳои поёнӣ ёрии конкретӣ мерасонанд. Маҷлисҳои сайёри бюрои комитети партиявии вилоят ба ҳаёти ташкилотҳои партиявии район осори назаррас мегузоранд.

Фаъолияти кормандони аппарат низ тадриҷан тағьир меёбад, онҳо на ин ки роли муфаттишонро ба ҷо меоваранд, балки чун мададгорони фаъолони маҳал амал мекунанд. Тадбирҳои пурсиши андешаҳои омма, ба воситаи анкета фаҳмидани фикри коммунистон, меҳнаткашон вобаста ба сифатҳои кордонию маънавии кадрҳо, резерви онҳо натиҷаҳои мусбат мебахшанд. Ба ҳар ҳол, қайд кард нотиқ, бозсозии тарзи кори аппаратҳои комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ дар аз худ кардани усулу шаклҳои нав суст сурат мегирад. Тарки одат амри маҳол аст, бинобар ин бо масъалаҳои хоҷагӣ саргарм шуда, аз масъалаҳои дигар бепарво мегарданд. Ба фикрам, бо назардошти усулҳои сиёсӣ низомномаи шӯъбаҳои комитети партиявиро ҳар чӣ зудтар андешидан зарур аст.

Аминам, ки мо то кори ташкилотҳои ибтидоии партиявиро беҳтар накунем, нуфузи онҳо дар коллективҳои меҳнатӣ баланд, фаъолияташон бобарор намегардад, таъкид кард котиби якуми комитети партиявии райони Марказӣ **Ш. М. Султонов.** Вай ба муносибатҳои комитети партиявӣ бо ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дахл карда, изҳори ақида намуд, ки ба ташкилотҳои ибтидоӣ дар ҳалли масъалаҳои қабул ба сафи КПСС, хоста гирифтани кадрҳо, ба ҷавобгарӣ кашидани коммунистоне,

ки бо кирдорҳои ношоямашон обрӯи унвони баландро мерезонанд, бештар мустақилият дода шавад.

Котиби якуми комитети партиявии шаҳри Белореченский, кишвари Краснодар **К. Г. Меремянин** аз таҷрибаи бозсозии шаклу усулҳои роҳбарӣ ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ба иштироккунандагони конференция фикрашро нақл кард. Нотиқ аз чӣ тавр дар комитети партиявии онҳо ба роҳ мондани кори инструкторон-кураторҳо муфассал нақл кард.

Котиби комитети партиявии фабрикаи ҷӯроби «Комсомолка»-и Душанбе **Л. Ш. Лидерман** аз проблемаҳои ҳамкории органи интихобии ташкилоти ибтидоии партиявӣ ва шӯрои коллективи меҳнатӣ дар татбиқи қонуни корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ нақл кард. Нотиқ аз ҳаёти корхона мисолҳо оварда, тамоми процесси ба ҳисоби хоҷагӣ ва ба худмаблағгузорӣ гузаштани фабрика, роли комитети партиявӣ ва коммунистонро дар ин кори муҳим муфассал нишон дод.

Сариқтисодчии иттиҳодияи истеҳсолии «Гидростройматериалы», котиби ташкилоти ибтидоии партиявӣ **О. Н. Еринҷакянц** аз муносибати амалӣ гардидани назорати партиявӣ ба фаъолияти маъмурият дар шароити ҳисоби хоҷагӣ сухан ронд.

Котиби якуми комитети партиявии райони Ишкошим **Б. Мирҷонов** баромади худро ба кори комитети партиявии район доир ба такмили шаклу усулҳои роҳбарии партиявӣ ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бахшид.

Проректори оид ба кори таълимии мактаби олии партиявии Минск **В. В. Шинкарёв** дар мавзӯи «Проблемаҳо ва роҳҳои рафъи параллелизм ва якрангии кори органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ» маърӯза кард.

Мушовири шӯъбаи кори ташкилии партиявӣ ва байни кадрҳои КМ Партияи Коммунистии Қазоқистон К. В. Жигалов дар мавзӯи «Усулҳои сиёсии кори партиявӣ: моҳият ва таҷрибаи истифодаи он» маърӯза карда, гӯё фикри нотиқи пештараро давом дод. КМ Партияи Коммунистии Қазоқистон дар асоси таҷрибаи андӯхта тавсияҳои методӣ андешида, ба комитетҳои партиявии республика фиристод.

Котиби якуми комитети партиявии райони Новокубанскии кишвари Краснодар **А. Ф. Недилько** баромадашро ба мавзӯи «Тафриқаи вазифаҳои органҳои партиявӣ ва советӣ — шарти зарурии роҳбарии сиёсӣ» бахшид. Ӯ таъкид намуд, ки ташкилотҳои партиявӣ аз баҳри вазифаҳои хоҷагӣ баромада, бояд бо ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ бевосита машғул гарданд.

Мо, гуфт нотиқ, ҷавонони ғайратмандеро, ки фикру зикрашон ҷустуҷӯ, бозсозист, ба вазифаҳои роҳбарӣ ҷасурона пешбарӣ менамоем. Шабҳои саволу ҷавоб, ҷамъомадҳои сари «мизи муддаввар», ки дар районамон ташкил карда мешаванд, ба шакли таъсирбахши ба шуури ҷамъиятӣ таъсиррасонӣ табдил гардиданд. Чунин шаклҳои кор нав нестанд, аммо акнун онҳо дар байни коллективҳои меҳнатии маркази район, дар пунктҳои дурдасти аҳолинишин гузаронда мешаванд.

Рӯзи сеюми хотимавии мубоҳиса даставвал ректори мактаби олии партиявии Саратов **В. Н. Родионов** ба сухан баромада, нутқашро ба мавзӯи «Роли маданияти кормандони партиявӣ дар татбиқи усулҳои роҳбарии сиёсӣ» бахшид.

Котиби ташкилоти ибтидоии партиявии комбинати шоҳибофии Ленинобод **М. Қаюмов** нутқашро ба мавзӯи «Бозсозии кори ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар шароити нави хоҷагидорӣ» бахшид.

Тарзи нави хоҷагидорӣ, гуфт ӯ, комитети партиявии корхонаро водор кард, ки ташкилоти партиявиро мувофиқи сохти нави хоҷагидорӣ тағйир диҳад. Пеш як гурӯҳи партиявӣ коммунистони тамоми участкаро дарбар мегирифт, ки ин кори партиявиро хеле душвор мегардонд.

Акнун гурӯҳҳои партиявӣ дар бригадаҳои ҳисоби хоҷагӣ ташкил меёбанд. Ин пеш аз ҳама имкон медиҳад, ки масъулияту талаботи ком-

мунистон барои кори партиявии участкаҳои муайян баланд бардошта шавад.

Доценти мактаби олии партиявии Вильнюс **Ю. В. Григалюнене** дар бораи ҷустуҷӯи шаклу усулҳои кори партиявӣ дар шароити нави пешрафти ҷамъиятию сиёсӣ нақл кард.

Хусусияти революционии бозсозӣ боиси ба амал омадани бисьёр воқеаҳои ғайричашмдошт дар республикаамон гардид ва мегардад, гуфт нотиқ. Дар республика ҳаракатҳои ғайрирасмие зуҳур намуданд, ки ҳарчанд мақсади программавии ин ҳаракатҳо ягона: пешрафти иҷтимоию иқтисодӣ, экология, ислоҳоти системаи сиёсӣ бошад ҳам, дар шароити зиддияти тезу тунд амал мекунанд.

Нутқи котиби дуюми КМ ЛКСМ Тоҷикистон **С. Т. Папин** ба таҷрибаи кори ташкилотҳои комсомолӣ дар шароити ислоҳоти системаи сиёсии ҷамъият бахшида шуд. Воқеаҳои 24 февраль ва 21 март дар Душанбе рӯйдода дар шуури ҷавонон нобаробар инъикос ёфтани процессҳои сиёсии воқеии бозсозиро нишон доданд, гуфт нотиқ, вале, аз тарафи дигар, ин ба таъсири дин ва структураи иҷтимоию синфии аҳолии республика алоқаманд аст.

Аз ин ҷо бармеояд, ки фаъолони комсомол низ ба зуҳуроти демократияи пурғавғо тайёр нестанд. Сустии ахборот, карахтии фикр ва шакли бюрократии кор вуҷуд дошта, ба кори сиёсӣ бо ҷавонон дар шароити ҳозира аҳамият дода намешавад.

Котиби дуюми комитети партиявии райони Октябрь, номзади илми таърих **А. А. Костыря** дар мавзӯи робитаи комитетҳои партиявӣ ва комсомол дар шароити бозсозӣ сухан ронд. Ӯ гуфт, ки дар робитаи дутарафаи комсомолону ҷавонон ва ҳимояи ҳуқуқҳои онҳо нуқсонҳои ҷиддӣ ҷой доранд. Вале барои ин ба қадри кофӣ фаъолиятнокӣ ва асоси ҳуқуқӣ мавҷуд нест.

Аз таҷрибаи ҳосилшуда чунин хулоса баровардан мумкин аст, ки имрӯз ба комитети районии комсомол додани мустақилияти зиёд ҳоло маънои комитети комсомолии ташаббускору фаъолиятнок буданро надорад. Оид ба вусъати талаботи наву мувофиқи бозсозӣ кори зиёде дар пеш аст.

Вале душвориҳои плани назариявиро низ қайд кардан лозим аст. Масалан, мавзӯи роҳбарии партия ба ҳаракати ҷавонони мамлакат ҳамчун як қисми проблемаи роҳбарии партия ба комсомол шуморида мешавад, ки ин аз ҷиҳати методологӣ нодуруст буда, доираи фаъолияти комитетҳои партиявиро дар байни ҷавонон маҳдуд месозад.

Амалияи вазифаҳои органҳои давлатиро иҷро кардани комитетҳои партиявӣ, гуфт раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии райони Ёвон **И. Г. Шодавлатов,** аз як тараф, ба паст шудани дараҷаи роҳбарии сиёсӣ оварда мерасонад. Аз тарафи дигар, органҳои давлатӣ қобилияти мустақилона ва бо масъулияти том ҳал кардани вазифаҳои худро гум мекунанд. Советҳои депутатҳои халқӣ ва комитетҳои иҷроияи онҳо аз ҳалли масъалаҳои муҳими иҷтимоию иқтисодӣ дур карда шудаанд. Вақти тағйир додани қонуни Советҳои депутатҳои халқӣ расидааст. Моддаҳои доир ба ваколату вазифаҳоро аниқ баён намуда, мафҳумҳои умумиро соқит кардан зарур.

Конференцияи республикавии илмию амалӣ бо сухани хотимавии котиби дуюми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон **П. К. Лучинский,** ки натиҷаҳои мубоҳисаро ҷамъбаст намуд, анҷом ёфт.

I

# ТАВСИЯҲОИ

## КОНФЕРЕНЦИЯИ РЕСПУБЛИКАВИИ ИЛМИЮ АМАЛӢ

### 1. КОНЦЕПЦИЯИ ЛЕНИНИИ ПАРТИЯ ЧУН ПЕШОҲАНГИ СИЁСИИ ХАЛҚИ СОВЕТИРО БОЯД ПУРРА БАРҚАРОР НАМУД

Сиёсати бозсозии революционӣ, демократиконии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ, ки бо ташаббус ва роҳбарии Партияи Коммунистӣ дар мамлакатамон вусъат меёбад, рӯз аз рӯз амиқтар гардида, процесси бебозгашт мешавад, ки дар он маҳз партия чун қувваи пешбаранда ва вусъатдиҳандаи навсозии ҷамъияти социалистӣ амал менамояд. Дар чунин шароит роли роҳбаронаи он чун пешоҳанги халқи советӣ, ки роҳи бозсозиро ба амал мебарорад, махсусан меафзояд.

Дар съезди XXVII партия ва Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС фаъолияти партия, тарзу услуби роҳбарии партиявӣ дар даҳсолаҳои охир танқидан таҳлил карда шуданд. КПСС сабабҳои зуҳуроти манфиро дар ҷамъият ва худи партия ҷасурона ва таърихан объективона ошкор сохт. Ин имкон дод, ки хулосаи асосии зерин баровардa шавад: ҷиддан дуршавӣ аз принципҳо ва нормаҳои ленинии ҳаёти партиявӣ, ки дар даврaи гузашта роҳ дода шуд, нуктаро дар бораи таъинот ва характери роҳбарии сиёсӣ таҳриф намуда, боиси муқаррар шудани усулҳои фармонфармоию маъмурии роҳбарӣ дар кори партиявӣ, барбод рафтани анъанаҳои ленинии демократии партия гардид.

Дар Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ қайд шуд, ки КПСС дар марҳалаи ҳозираи дигаргуниҳои куллии ҳаёти ҷамъият бояд концепцияҳои ленинӣ, нормаҳои ҳаёти партиявӣ ва принципҳои роҳбарии партиявиро пурра таҷдид намуда, вазифаҳои худро комилан ба амал барорад, мазмуни фаъолияти роҳбаронаашро хеле ғанӣ гардонад, шаклу усулҳои онро ба талаботи бозсозӣ мутобиқ созад. Конференцияи умумииттифоқии партиявӣ аз органҳои партиявӣ қатъӣ талаб кард, ки аз иҷрои вазифаҳои идоракунии бароияшон хоснабуда даст кашанд.

Конференцияи республикавии илмию амалӣ таҷрибаи таҷдид ва мустаҳкам намудани нуктаҳои лениниро оид ба мақом ва роли роҳбаронаи партия дар системаи сиёсии ҷамъияти советӣ, принципҳо ва нормаҳои ленинии ҳаёти партиявӣ, принципҳои роҳбарии партиявӣ ҷамъбаст карда, вазифаи мушаххас гардондани масъалаҳои тафриқаи вазифаҳои органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятиро дар шароити бозсозӣ дар мисоли фаъолияти ташкилоти партиявии республикавии Тоҷикистон ба миён мегузорад.

Конференция бо ҳамин мақсад зарур мешуморад:

1. Барқарор намудани концепцияи ленинии роли роҳбаронаи партия дар ҷамъияти социалистӣ, пурзӯр гардондани роли пешоҳангонаи он дар байни омма ҳамчун вазифаи асосии комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ҳамаи коммунистон дониста шавад.

2. Бо роҳи такомулот ва ҷустуҷӯи шаклу усулҳои таъсири роҳбарӣ ба омма, ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёт ва фаъолияти ҷамъият характери сиёсии роҳбарии партиявӣ таъмин намуда, меҳнаткашон дар асоси ҳақиқатан демократӣ тарбия карда шаванд.

3. Органҳои партиявӣ аз вазифаҳои бароияшон хоснабудаи хоҷагию амрдиҳӣ пурра озод намуда, амалияи усулҳои маъмурию фишоровари роҳбарӣ барҳам дода, вазифаҳои комитетҳои партиявӣ, органҳои давлатӣ, хоҷагӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ батафриқа гардонда, принципҳо ва шаклу усулҳои фаъолияти онҳо аниқ муайян карда шаванд.

4. Амалияи кори комитетҳои партиявие, ки ба фаъолияти амрдиҳии органҳои давлатӣ ва хоҷагӣ дахолат намуда, дар иҷрои вазифаҳои рӯзмарраи иҷтимоию иқтисодӣ ин ташкилотҳоро бевосита идора кардан мешаванд, маҳкум кардан лозим аст. Гузориши бевоситаи масъалаҳои хоҷагӣ ва маъмурӣ дар пленумҳо ва бюроҳои комитетҳои партиявӣ истисно карда шавад.

5. Ба органҳои партиявӣ зарур аст, ки роҳбариро ба органҳои советӣ, хоҷагӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ ба воситаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ таъмин намоянд.

6. Комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ба иҷрои вазифаҳои иқтисодӣ ва иҷтимоӣ бояд аз мавқеи сиёсӣ муносибат намуда, фаъолии ҷамъиятию сиёсӣ ва меҳнатии оммаро барои амалӣ гардондани ислоҳоти куллии хоҷагӣ, бозсозии ташкили истеҳсолоти ҷамъиятӣ бо тамоми воситаҳо равона намоянд.

7. Ба ақлу хиради коллективӣ ва таҷрибаи омма такья карда, ташаббуси эҷодиро инкишоф дода, дар ҳама ҷо услуби ленинии кори партиявиро пойдор намудан лозим аст. Бояд алоқаи партия бо омма ҳарҷониба мустаҳкам намуда, аз усулҳои фармондиҳию маъмурии роҳбарӣ қатъиян даст кашида, зуҳуроти бюрократизм ва расмиятчигӣ, коғазбозӣ ва форигболӣ дар кори партиявӣ решакан карда, вазифаҳои шӯъбаҳои комитетҳои партиявӣ мувофиқи структураи нав аниқ муайян намуда ва тартиби кори онҳо аз нав сохта шаванд.

8. Принципи асосии сохти ташкилотӣ — централизми демократиро дар ҳаёт ва фаъолияти комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ қатъиян риоя намудан ва ба кӯшишҳои иваз кардани ин принцип бо централизми бюрократӣ хотима додан зарур аст.

Дар пленумҳои комитетҳои партиявӣ, маҷлисҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар бораи рафти иҷрои қарорҳои пеш қабулшуда ва татбиқи эродҳои танқидии коммунистон бояд ахборот шунида шавад. Мубоҳисаҳо, муҳокимаи озодонаи проблемаҳои муҳими ҳаёти дохилипартиявиро маъмул гардондан лозим. Бояд ба он муваффақ шуд, ки ҳамаи аъзоёни партия масъалаҳои бо сиёсати партия алоқамандро фаъолона муҳокима ва ҳал намоянд.

9. Нуктаи лениниро оиди коллективона будани роҳбарӣ дар фаъолияти ташкилотҳои партиявии ҳамаи зинаҳо пурра барқарор намуда, роль ва аҳамияти маҷлисҳо ва конференцияҳои партиявӣ, органҳои интихобӣ—бюро ва пленумҳои партиявиро баланд бардоштан лозим. Бо ин мақсад дар бораи кори иҷрошуда оид ба роҳбарӣ ва бозсозӣ мунтазам ҳисобот шунида шавад. Роли пленумҳо ва бюроҳои комитетҳои партиявиро чун шаклҳои коллегиалии роҳбарии партиявӣ пурзӯр гардонда, фаъолӣ ва масъулияти аъзоёни органҳои интихобиро баланд бардоштан, барои ин статуси аъзои органи интихобии партиявиро муқаррар ва тасдиқ кардан, ҳисоботи онҳоро дар бораи кори иҷрокардаашон шунидан лозим.

10. Танқиду худтанқиди принципиалӣ ва корӣ дар ҳама ҷо пойдор гардонда, дар ҳар ташкилоти партиявӣ вазъияти серталабии ҳамдигарӣ, тоқатнопазирӣ нисбат ба камбудиҳо, муҳити ҷустуҷӯи ҳақиқатан эҷодии шаклу усулҳои кори партиявию сиёсӣ, инкишофи ҳамаҷонибаи ташаббуси коммунистон, ҳамаи меҳнаткашон фароҳам оварда шавад. Бояд нишондодҳои ленинӣ дар бораи зарурати таъмини ошкорбаёнии васеи кори партиявӣ дастури бемайлони амал қарор дода шавад.

11. Роль ва қобилияти ҷанговаронаи ташкилотҳои ибтидоии партиявиро чун татбиқкунандагони сиёсати партия ва ядрои сиёсии коллективҳои меҳнатӣ баланд бардоштан зарур. Ҳуқуқҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ васеъ намуда, барои бомуваффақият иҷро шудани вазифаи пешоҳанги омма дар татбиқи бозсозӣ ҳамаи шароитҳо муҳайё карда шаванд.

## II. ТАКМИЛИ ШАКЛУ УСУЛҲОИ РОҲБАРИИ ПАРТИЯВӢ ДАР ФАЪОЛИЯТИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДАР ШАРОИТИ БОЗСОЗӢ

Партияи Коммунистии Тоҷикистон қисми таркибии КПСС, пешоҳанги ҷанговари меҳнаткашони республика буда, коммунистон, ҳамаи меҳнаткашонро барои амалӣ гардондани бозсозӣ, тезондани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии республика сафарбар мекунад.

Партияи Коммунистии Тоҷикистон баъди съезди XXVII партия ва Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС оид ба такмил додани шаклу усулҳои роҳбарии партиявӣ, пурзӯр кардани таъсири сиёсӣ ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ дар шароити демократиконӣ ва ошкорбаёнӣ, татбиқи ислоҳоти куллии иқтисодӣ таҷрибаи муайян андӯхт.

Дар баробари ин конференцияи республикавии илмию амалӣ қайд мекунад, ки дар кори ташкилӣ-партиявӣ ва сиёсӣ-тарбиявии баъзе комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ расмиятчигӣ, номуташаккилӣ ва намоишкорӣ бисьёр аст, ба баъзеи онҳо ҳанӯз ҳам муносибатҳои фармондиҳию маъмурӣ дар роҳбарии партиявӣ фишор меоварад. Сабаби қисми зиёди камбудиҳо шаклу усулҳои кӯҳнаи кор, зуҳуроти карахтӣ ва консерватизми давраи пештара мебошад. Инро ба назар гирифта, конференция тадбирҳои зеринро мувофиқи мақсад мешуморад:

1. Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бояд пеш аз ҳама демократиконии ҳаёти дохилипартиявиро инкишоф диҳанд. Шумораи қарорҳои қабулшаванда, ташкили комиссияҳои гуногун, штабҳо ва секторҳои ғайриштатии назди комитетҳои партиявиро ҳатталимкон ихтисор кардан зарур аст, ин имкон медиҳад, ки коркунони партиявӣ аз иҷрои вазифаҳои барояшон хоснабуда озод карда шаванд. Суботкорона муваффақ бояд шуд, ки аппарати партиявӣ чун органи кории комитети партиявӣ дар бобi ташкили иҷрои қарорҳои партиявӣ ва назорат ба рафти татбиқи онҳо аниқ амал кунад, дар назди органи интихобӣ ҳисобот диҳад, аз доираи ваколатҳояш берун набарояд. Ба пленумҳои комитетҳои партиявӣ иҷозат дода шавад, ки дар сурати зарурат ҳайати аппаратҳои партиявиро аз нав дида баромада, онро ба структураи комитети партиявӣ ва вазифаҳои пурзӯр гардондани роҳбарии сиёсӣ мувофиқ намоянд.

2. Комитетҳои партиявиро зарур аст, ки дар истифодаи шаклҳои нави гузарондани пленумҳо бидуни хондани маърӯзаҳо ҷасурона амал намоянд. Маърӯзаҳо ва лоиҳаи қарорҳо дар матбуот пешакӣ чоп карда, муҳокимаи якҷояи навъи қарорҳо дар маҷлисҳои партиявӣ, бюроҳо ва пленумҳо маъмул гардонда шавад. Таҷрибаи комитетҳои партиявие, ки маҷлисҳои сайёри бюроро мегузаронанд, дастгирӣ намуда, ба тайёр кардани онҳо фаъолони интихобии партиявиро ҷалб кардан лозим.

3. Бояд обрӯи номи аъзои партияи ленинӣ баланд бардошта, дар бораи тозагии сафҳои он мунтазам ғамхорӣ карда шавад. Таҷрибаи ташкилотҳои партиявиеро ҳарҷониба бояд дастгирӣ намуд, ки барои қабул ба сафи КПСС захираи арзанда барпо карда шудааст ва дар он ҷо бо ин захира ошкоро кор бурда, ҳар номзадро дар коллективҳои меҳнатӣ муҳокима менамоянд ва ҳангоми ба сафи КПСС қабул намудани ҳар шахси дохилшаванда дар бюрои комитети партиявӣ фикри ин коллективҳоро ба назар мегиранд.

4. Кори байни кадрҳо такмил дода, принципҳои ленинии хостагирӣ ва ҷобаҷогузории кадрҳо мувофиқи сифатҳои сиёсӣ, корӣ ва маънавӣ пурра баркарор намуда, дар ин сурат демократия ва ошкорбаёнӣ қатъиян риоя карда шавад. Ҳангоми ташаккул додани органҳои интихобии партиявӣ ба як вазифаи роҳбарӣ пешбарӣ намудани ду-се номзадро маъмул гардондан ва фикри ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва коллективҳои меҳнатиро пурратар ба назар гирифтан лозим аст.

5. Барои пешбарӣ ба вуҷуд овардани захираи эътимодноки кадрҳо дар ҳар ташкилоти партиявӣ бояд махсус ғамхорӣ намуд. Ин процесс қисми муҳимтарини таркибии кори ба амал баровардани сиёсати дохилипартиявии КПСС шуморида шавад.

6. Ба обутоби идеявии кадрҳо, тайёрии назариявии марксистӣ-ленинӣ, баланд бардоштани маданияти сиёсӣ ва омӯхтани маҳорати роҳбарии сиёсии онҳо аҳамияти принципӣ додан зарур аст. Барои ин ба ғайр аз донишкадаҳои олии партиявӣ шаклҳои дигари таълим—университетҳои марксизм-ленинизм, курсҳо, мактабу семинарҳои системаи маълумоти сиёсӣ, таҷрибаомӯзӣ васеъ истифода бурда шавад.

7. Аз амалияи фаъолияти комитетҳои партиявӣ муносибати технократӣ ба хостагирии кадрҳоро қатъиян решакан кардан лозим. Номенклатураи ҳамаи зинаҳо мувофиқан тағьир дода ва ихтисор карда, роли комитетҳои партиявӣ дар кори байни кадрҳои ин категория баланд бардошта, номенклатураи коркунони хоҷагӣ ба ихтиёри Советҳо дода шавад. Бо фактҳои ба вазифа пешбарӣ намудани роҳбарон аз рӯи аломатҳои ҳамшаҳрчигӣ, садоқати шахсӣ ва ҷӯрабозӣ мубориза оштинопазир бурда, аттестацияи коркунони ҳамаи зинаҳоро мунтазам гузарондан лозим аст.

8. Талаботи партия дар бораи он, ки ҳар роҳбар барои кори супурдашуда дар назди ташкилотҳои партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ шахсан масъул бошад, бояд дар ҳаёт собитқадамона татбиқ карда шавад.

9. Дар кадрҳо тафаккури нав, сифатҳои ҷанговарони фаъоли бозсозӣ, ташаббус ва эҷодкорӣ, мустақилият ва кордонии социалистиро дар иҷрои вазифаҳои ба миён гузошташуда ташаккул дода, барои дар амал таҷассум ёфтани принципҳои сиёсии роҳбарии партиявӣ бояд мусоидат намуд.

10. Дар назди коммунистон, коллективҳои меҳнатӣ дар бораи кораш ва рафти иҷрои қарорҳои қабулшуда мунтазам ҳисобот додани ҳар роҳбар чун меъёр дониста шавад. Чунин принципро, ки мувофиқи он ягон коркуни роҳбарикунанда аз назорати партиявӣ набояд берун монад, ба амал баровардан лозим.

11. Ба ташкилотҳои партиявӣ зарур аст, ки дар фаъолияти идеологӣ аз шаклу усулҳои кӯҳнаи кор даст кашанд, тамоми қувваи таъсиррасонии идеявию тарбиявиро ба кори фардӣ бо одамон равона намоянд, шаклу усул ва самтҳои кори тарбиявиро бевосита дар коллективҳои меҳнатӣ ва ҷои истиқомат истифода баранд, системаи кори идеологиро аз нав дида баромада, ба талаботи ҳозира мутобиқ созанд.

12. Доираи дониши сиёсии кадрҳои идеологиро бояд васеъ кард, то ки онҳо барои дар сафи пеши мубориза барои бозсозӣ будан кӯшиш намоянд, маҳорати кори байни оммаро аз худ кунанд, проблемаҳои куллии зуҳуроту ҳодисоти ҷамъиятиро дида тавонанд, идеяҳои ленинӣро ба омма бо асоси комил фаҳмонанд.

13. Комитети Марказӣ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, райониии партия, ташкилотҳои партиявӣ ва ҷамъиятӣ, фаъолони идеологиро зарур аст, ки ба омма масъалаҳои сиёсати миллии КПСС ва Давлати Советиро мунтазам ва равшану возеҳ фаҳмонда диҳанд, идеяҳои бародарии интернационалӣ, мустаҳкам намудани муносибатҳои байниреспубликавӣ ва дӯстии халқҳои Ватани сермиллати моро амиқтар пропаганда намоянд. Шаклу усулҳои тарбияи ватандӯстӣ ва интернационалии меҳнаткашон, махсусан дар байни ҷавонон, такмил дода шавад.

14. Воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропаганда бояд ба зуҳуроти баамалояндаи ҷамъият аз мавқеи нав баҳо диҳанд, ба инкишофи тафаккури ҷамъиятӣ мусоидат намоянд, таҷрибаи андӯхтаи рафти бозсозиро васеъ паҳн кунанд, барои танқидан дарку мулоҳиза намудани баҳои объективии комьёбиҳо ва камбудиҳо ёрӣ расонанд, ҳангоми инъикоси навсозии революционии ҷамъияти социалистӣ гражданияти олӣ зоҳир намоянд.

15. Ба комитетҳои партиявӣ лозим аст, ки дар кори минбаъда муносибати илмиро васеъ татбиқ карда, фаъолияти коркунони илмиро ба омӯзиш ва ҷамъбасти таҷрибаи кори партиявӣ равона намоянд, алоқаи илмро бо амалияи фаъолияти партиявӣ ҳарҷониба мустаҳкам кунанд. Барои баланд бардоштани дараҷаи роҳбарии партиявӣ программаи комплексии аз тарафи ҳамаи комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои калонтарини партиявӣ ба амал баровардани характери сиёсии онро тартиб додан зарур аст.

# ТАФАККУРИ НАВ — ЗВЕНОИ ҲАЛКУНАНДАИ БОЗСОЗӢ

Инак, соли чорум аст, ки мо зери таъсири неки қарорҳои Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС, ки ба дигаргунсозиҳои ҳақиқатан куллии ҳаёти иҷтимоию иқтисодӣ, такомулоти системаи сиёсии социализм ибтидо гузошт, фикру мулоҳиза меронем ва кору зиндагӣ мекунем. Моҳияти бозсозии кори идеологӣ ба иҷрои амалии вазифаҳои ба миёнгузоштаи партия нигарондани он, фароҳам овардани таҳкурсии эътиқод барои навсозии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ ва иқтисодӣ мебошад. Барои он ки ин вазифа иҷро гардад, пеш аз ҳама лозим аст, ки карахтии назария ва амалияи кори идеологӣ бартараф намуда, ба ҳаёти маънавии халқ муносибати нав карда, аз муносибатҳои догматикӣ ва шарҳу баёни зуҳуроти воқеӣ қатъиян даст кашида, тамоми қувваи таъсиррасонии партиявӣ ба ташаккул додани масъулияти марҳалаи ҳозира ва хусусияти дигаргуниҳои қатъии он дар шуури ҳар фард нигаронида шавад.

Агар ҳар гуна нақшаҳои мо ба одамон таъсир нарасонанд, ва онҳоро дар ҳолати бепарвоӣ нигоҳ доранд, агар мо дар онҳо ҳисси ҳақиқии ватандӯстӣ, поквиҷдонӣ ва ҳамдардиро ба ҳамаи он чизе ки асоси корҳои некро ташкил медиҳад бедор накунем, ин нақшаҳо дар ҳаво муаллақ монда, иҷро намешаванд.

Ҳоло дар мамлакат барои афзудани самараи кори идеологӣ заминаҳо муҳайё мегарданд, демократиконии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ қувват гирифта, муносибатҳои нави истеҳсолӣ ташаккул ёфта, психологияи оиди принципи бақия ҳангоми иҷрои вазифаҳои иҷтимоӣ бартараф гардида, ислоҳоти маорифи халқ ба амал бароварда мешавад. Мубориза бар зидди мастигарӣ ва майзадагӣ вусъат ёфтааст, барои беҳтар қонеъ кардани талаботи аҳолӣ ба озуқаворӣ ва молҳои истеъмоли халқ чораҳои қатъӣ дида мешаванд.

Барқарор намудани ҳақиқати таърихӣ ва боварии халқ ба адолати иҷтимоӣ, васеъ кардани ҳуқуқҳо ва баланд бардоштани масъулияти республикаҳои иттифоқӣ дар ҳалли масъалаҳои иқтисодӣ ва иҷтимоӣ, ислоҳи таҳрифи социализм, муносибати боэҳтиромона ба ҳуқуқҳои гражданинҳои диндор, солим гардидани муҳити муносибатҳои байналхалқӣ ва ғайра дар якҷоягӣ, бешубҳа, имкон медиҳад, ки тафаккури нав пойдор намуда, омили инсонӣ фаъол гардонда шавад.

Чунон ки маълум аст, **сиёсати пурзӯри иҷтимоӣ** асоси моддии такмили кори идеологии партия мебошад. Рӯҳи бозсозӣ, навсозии ҳамаи шаклу усулҳои роҳбарии партиявӣ ба иқтисодиёт аз ташкилоти республикавии партиявӣ талаб кард, ки дар соҳаи анъанавӣ ва ҳаётан муҳими комплекси агросаноатии Тоҷикистон — соҳаи пахтакорӣ иқдоми қатъию ҷасурона зоҳир намояд. Пинҳон нест, ки дар солҳои карахтӣ ҳосили баланди пахта ба мо чи гуна гарон меафтид, хонандагону студентон

аз дарс ва коргарону хизматчиёни корхонаҳо аз кор дур, муҳити атроф ифлос, замини кишти сабзавот ва майдони мева кам мешуд. Бар хилофи ин чун мукофоти калон барои «тиллои сафед» дар деҳот сол аз сол таъмини аҳолӣ бо озуқаворӣ, манзил бадтар ва шумораи мактабҳо, беморхонаҳо, муассисаҳои томактабии кӯдакон ва маданӣ ихтисор мегардид. Ҳоло ҳам дар ин ҷо мардум норасоии хӯроки умумӣ, савдо, хизмати маиширо ҳис мекунанд. Бисьёр пунктҳои аҳолинишини деҳот бидуни мулоҳиза сохта мешаванд, тарҳи меъмории онҳо ба шароити табиию иқлимии ҷануб, хусусиятҳои демографӣ ва миллию маишии ноҳия мувофиқ намеоянд.

Бозсозӣ роҳеро нишон дод, ки бо он пеш рафта, вазъиятро ислоҳ намудан мумкин аст. Ин ба хӯҷаинони ҳақиқии территорияи худ табдил додани Советҳо, инкишофи мустақилияти коллективҳои меҳнатӣ, ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ, ба худмаблағгузорӣ, худтаъминкунӣ гузарондани колхозу совхозҳо, зиёд кардани фоидаи онҳо ва табиист, ки ҳиссаҷудокунӣ ба эҳтиёҷоти иҷтимоӣ мебошад. Ба ин муносибат кори сиёсии оммавӣ, пропагандистӣ барои фаҳмондани афзалиятҳои кооперация, пудрати иҷоравӣ ва оилавӣ, ба омӯхтани шаклҳои нави кооперация—иҷораи замин, ферма, боғ ҷалб намудани аҳолии бо кор номашғул бояд нигаронда шавад. Дар айни замон неруи ҳамаи воситаю шаклҳои тарбияи идеологиро ба муқобили рӯҳияи тайёрхӯрӣ ва истеъмолчигӣ, ба ҷараёни вазифаҳои мушаххаси амалӣ ҷалб кардан лозим аст.

Ҳоло дар роҳи иҷрои дастурҳои Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС дар бораи зиёд кардани истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ пешравии назаррас ба амал меоянд, ки ин хеле муҳим аст. Танҳо соли ҷорӣ истеҳсоли онҳоро ба маблағи 63 миллион сӯм, хизмати пулакиро 6 фоиз зиёд кардан лозим аст, 54 фоизи бюҷети республика барои эҳтиёҷоти иҷтимоӣ сарф хоҳад шуд. Барои иҷрои программаи комплексии «Манзил-93» мубориза душвору пуршиддат давом дорад. Аммо пропагандистони мо камбудиҳои ҷиддиро набояд аз будаш кам нишон дода, хаёли хомро ба вуҷуд оваранд. Дар бораи фориғболии коркунони идора, рақамҳои астрономии прогули худи бинокорон, сарфи беҳудаи масолеҳи сохтмон, душвориҳои навбати хонагирӣ бинобар зиёд будани миқдори хонаҳои вайроншаванда, афзоиши аҳолӣ, бартараф сохтани оқибатҳои заминҷунбӣ ба одамон рӯирост гуфтан лозим.

Ба пропагандаи ташаббуси Президиуми Совети Олии республика, ки мақсад аз он дар деҳот ба сохтмони объектҳои иҷтимоӣ, маданӣ ва маишӣ ҷалб намудани табақаҳои васеи аҳолӣ, инчунин ба иҷрои қарори Совети Вазирони СССР аз 5 апрели соли 1989 «Дар бораи программаи тараққиёти иҷтимоии деҳот», ки мустаҳкам гардондани базаи моддию техникии соҳаи иҷтимоию маданӣи деҳот, тадбирҳои иқтисодию ташкилии тезонидани тараққиёти иҷтимоии он, мустаҳкам намудани кадрҳоро пешбинӣ менамоянд, бештар диққат бояд дод. Дар ҷойҳое, ки дар бораи ободонию тараққиёти деҳа, районӣ худи одамон ғамхорӣ мекунанд, дигаргуниҳои мусбат назаррасанд.

**Дар таъмини идеологии ислоҳоти иқтисодӣ** вазифа аз он иборат аст, ки дар ҳар меҳнаткаш тафаккури нави иқтисодӣ ташаккул дода, дар вай ташаббускорию серғайратӣ, ҳисси хӯҷаини истеҳсолот парварда шавад. «Агар ислоҳот ба манфиати ҳар шахси меҳнаткаш дахл накунад ва кори ҷонии вай нагардад, — таъкид кард М. С. Горбачёв дар маърӯзааш дар Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС, — самар намедиҳад, натиҷаи дилхоҳ намебахшад». Тавассути «тадбирҳо»-и кабинетӣ, даъватҳои шифоҳӣ, ҳатто онҳо боэътимоду самимона бошанд ҳам, ин мақсад ба даст намеояд. Коркунони партиявӣ, пропагандистон бояд аз кору зиндагии коллективҳои истеҳсолӣ воқиф гардида, бисьёр чизҳоро омӯзанд.

Маъракаи ҳисоботу интихоботи соли гузашта нишон дод, ки бисьёр вақт кори идеологӣ сатҳӣ фаҳмида мешаваду вай аз пропагандаи лекци-

онӣ ва агитацияи аёнӣ иборат шуда мемонад. Кафедраҳои иқтисодиёти мушаххаси донишкадаҳои олӣ, институти тадқиқоти илмии иқтисодиёт, Совети омӯзиши қувваҳои истеҳсолкунанда, комитетҳои партиявӣ ва умури иқтисодии вазоратҳо ҳанӯз ба кори такмили ихтисоси коркунони идеологӣ, омӯзондани роҳҳои беҳтарини пропагандаи ислоҳоти иқтисодӣ ҳамроҳ нагардидаанд. Ин кор дар Совети республикавии оид ба маълумоти иқтисодӣ, шӯъбаи иҷтимоӣ-иқтисодии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ғайрикифоя мутобиқ гардонида мешавад. Дар кори идеологӣ дар шароити нави хоҷагидорӣ мо бояд ҳаминро ба асос гирем, ки меҳнати пурсамару сермузди одамон бояд на мақсад, балки воситаи тарбияи шахс бошад ва ба рафъи бегонагии он аз воситаҳои истеҳсолот ва ташвишу тараддуди коллектив мусоидат намояд.

Демократиконӣ ва ошкорбаёнӣ бисьёр камбудиҳоро дар соҳаи **муносибатҳои байнимиллӣ**, ки дар натиҷаи саҳву хатоҳои ҷиддни на фақат амалияи идеологӣ, балки иқтисодию иҷтимоӣ ба амал омадаанд, рӯи об бароварданд. Мутаассифона, дар давраи тӯлонӣ дар баробари таҷдиди миллӣ таҷдиди иҷтимоӣ низ ба амал бароварда намешуд. Интернационализм тавассути шиору даъватҳо, тадбирҳои мутантан, бидуни ҳалли дурусти сиёсати оиди кадрҳо, проблемаҳои иҷтимоӣ, ҷойгиронии қувваҳои истеҳсолкунанда, ташаккули отрядҳои миллии синфи коргар, интеллигенцияи истеҳсолӣ ба шуури мардум ҷой гиронда мешуд. Бо вуҷуди тадбирҳои сершумор, амсоли даҳаҳо, симпозиумҳо, конференцияҳо, ба таври оммавӣ нашр намудани асарҳо дар бораи муваффақияту комьёбиҳои сиёсати миллӣ, асоси назариявӣ ва концепцияи методологӣ, идеология ва сиёсати тарбияи интернационалӣ муқаррар карда нашуда буданд. Ҷои таҳлили объективию танқидии вазъиятро худпарастии миллӣ, нобоварию бадгумонӣ, таҳқиркунӣ гирифт. Сохтакориҳои соҳаи маънавӣ бошанд, назар ба иқтисодиёт якчанд маротиба зиёдтар ба одамон таъсири харобиовар расонданд.

Аз рӯзи ташкил ёфтани республика дар бораи беҳдошти омӯзиши забони тоҷикӣ ягон маротиба ҳуҷҷати партиявию давлатӣ қабул карда нашудааст. Аз сабаби камбудию нуқсонҳои муайян вақтҳои охир ҷавонон ва аҳолии калонсол ҳам, зимнан аҳолии миллати маҳаллӣ забони тоҷикиро бад медонистагӣ шуданд, майлу рағбат ба таърих ва маданияти халқ бағоят кам гардид. Дар бисьёр мавридҳо «интихобкардаҳо»-и халқ бо вай бо забони модарӣ муошират карда наметавонистанд, ки ин боиси нобоварӣ нисбат ба онҳо, паст шудани обрӯю нуфузашон дар байни омма гардид.

КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ҳуҷҷатҳое қабул кард, ки онҳо беҳтар гардондани омӯзиши забони тоҷикиро пайваста бо амиқ омӯхтани забони русӣ пешбинӣ менамоянд, Президиуми Совети Олии республика бошад, лоиҳаи Қонун дар бораи ба забони тоҷикӣ додани мақоми давлатиро тартиб дода, ба муҳокимаи васеи аҳли ҷамоат пешкаш намуд. Ин тадбирҳо, ки сар то сари онҳоро ғамхорӣ дар бораи беҳдошти омӯзиши забонҳои тоҷикӣ ва русӣ фаро гирифтааст, на фақат манфиатҳои дигар халқҳо ва гурӯҳҳои миллиро паст намезанад ё поймол намекунад, балки, баръакс, барои инкишофи забони модарии онҳо заминаҳои ҳуқуқӣ ва дигар заминаҳо фароҳам меоваранд. Танҳо дар бораи қонеъ гардондани талаботи маънавӣ ва мадании ҳамаи гурӯҳҳои миллии аҳолии республика ғамхорӣ зоҳир намуда, муҳити солими маънавӣ-психологӣ, баробарии ҳақиқӣ, боварию эҳтироми ҳамдигариро ба вуҷуд овардан мумкин аст.

Бояд қайд кард, ки солҳои 1987 — 1988 дар РСС Тоҷикистон ба татбиқи тадбирҳои мушаххаси ҳаматарафа мустаҳкам намудани робитаҳои иқтисодӣ, маданӣ,илмӣ бо халқҳои Ӯзбекистони ҳамсояи бародарӣ шурӯъ намуда, гуфторҳои мунтазами радиои республикавӣ ба забонҳои қирғизӣ, немисӣ ва тоторҳои Қрим ташкил карда шуд. Инчунин дигар

наи сиёсӣ дар навбати аввал дар он аст, ки коллективҳои меҳнатӣ бо роҳбарон бевосита вохӯрда, саволу дархостҳояшро баён кунанд ва ҷавоби муносиб гиранд. Дар амал-чӣ? Шакл ҳасту мазмун нест. Дар комитетҳои районии партия чунин нуктаро ба ҳисоб намегиранд, ки аҳолӣ ин на умуман меҳнаткашон, балки табақаю гурӯҳҳои мухталифи коргарону колхозчиён, хизматчиёну зиёиёни дорои эҳтиёҷоту манфиатҳои хоси худанд. Дар натиҷа шунавандагон ғайрифаъол буда, самараи чунин тадбирҳо хеле кам аст. Қоркунони идеологӣ бояд дар байни омма бошанд, ба коллективҳои меҳнатӣ, маҳаллаҳо, майдонҳои агитационӣ бираванд. Вазифаи аввалиндараҷаи онҳо ба табақаҳои васеи аҳолӣ фаҳмондани сиёсати партия, ба иҷрои вазифаҳои бетаъхири бозсозӣ сафарбар намудани онҳо мебошад. Ба ин муносибат онҳо бояд аз доираи васеи масъалаҳои ҳаёти сиёсӣ ва иҷтимоӣ-иқтисодии республика нағз воқиф бошанд. Чунин ахборро дар рафти намоишҳои телевизионии «гуфтугӯи мустақим», ки дар онҳо аъзоёни бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, роҳбарони вазорату идораҳо, арбобони адабиёту санъат ширкат меварзанд, дар рӯзҳои мактуби кушода ва конференцияҳои матбуот дар маркази республикавии матбуот гирифтан мумкин аст. Мо айёми гузаштаро давраи карахтӣ, концепцияҳои назариявии то ба ҳамин қарибиҳо вуҷуддоштаи социализмро догматикиву ақибмонда номида, амалан пропагандистонамонро бесилоҳ гардондем ва акнун кори бурдборонаи оиди такмили ихтисоси онҳо дар пеш аст. Дар ин бобат комитетҳои партиявӣ бояд роли калон бозанд. Аммо моҳи маи соли 1988 дар шӯъбаи пропаганда ва агитацияи комитети партиявии районии Роҳи Оҳан шунидани иҷрои қарори КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар бораи бозсозии маълумоти иқтисодии марксистӣ-ленинӣ нишон дод, ки комитети районии партия бо роҳи кӯҳнаи тайшуда меравад. Ҳангоми ташкил намудани гурӯҳҳо савияи маълумоти умумии шунавандагон ба инобат гирифтаву сифати баланди донишҳо таъмин гардонда намешавад. Фишороварии маъмурии коркунони хонаҳои маорифи сиёсӣ ба комитетҳои партиявӣ давом дорад. Хонаи мазкур супоришот фиристода, амр медиҳанд, ки чанд адад ва чи хел мактабу маҳфилҳо ташкил бояд дод. Мактабҳо низ ба он муваффақ нагардидаанд, ки ҳар коммунист назарияи марксизм-ленинизмро аз маъхазҳо омӯхта, донишҳои назариявиро дар амал татбиқ карда тавонад. Дар шароите, ки дар назди ташкилотҳои партиявӣ вазифаи тавассути усулҳои сиёсии роҳбарӣ амал кардан гузошта мешавад, бо масъалаи такмили ихтисоси котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ машғул шуда, онҳоро бо донишҳои педагогика, психология мусаллаҳ гардондан бағоят муҳим аст, охир идеолог на бо замин, техника, мошин, балки бо одамони воқеии фикру эҳсоскунанда сару кор дорад.

Дар рафти бозсозии кори идеологӣ касе ба муваффақият ноил мегардад, ки вай аз шаклу усулҳои кӯҳнаи кор, аз авомфиребию планҳои калони «комплексӣ», аз коғазпуркуниҳои беохир ва пропагандаи хушку холӣ ҷасурона даст мекашад. Дар ҷое, ки кори пропаганда нишонрас аст, идеолог на фақат пропагандист, балки ташкилотчии корҳо низ мебошад, дар ҷое, ки ӯ проблемаҳои воқеии вазъияти мушаххасро ҳал намуда, ба самараи муайяни тарбиявӣ ноил мегардад, дар он ҷо идеология пойдор мешавад, боварӣ мебахшад, бунъёд мекунад.

## *СУРЪАТАФЗОЙ ВА БОЗСОЗӢ: НАЗАРИЯ, АМАЛИЯ*

**Р. АБДУЛАТИФОВ,**
**доктори илми фалсафа**

# СИЁСАТИ МИЛЛӢ ДАР РОҲИ ТАҶДИД

## 1. Диалектикаи ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ: наздикшавӣ ба ҳақиқат

МО ДАР асри XX умр ба сар мебарем, ки дар он, чи тавре ки асосгузорони марксизм-ленинизм пешбинӣ карда буданд, процесси объективии интернационалонии ҳамаи ҷабҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ амиқ гардида, хусусиятҳои умумиҷаҳонии на фақат халқҳо, балки ҳатто фарди алоҳида низ меафзояд. Ин процесс ба миллатҳо ва халқиятҳои Иттифоқи Советӣ ногузир таъсир мерасонад. Зиёда аз ин, вай дар шароити социализм аз ҷиҳати ичтимоию иқтисодӣ бештар озод ва инсонпарварона гардид. Дар баробари ин процесси объективии хеле мусбат дар натиҷаи вайронкуниҳои қонуният ва принципҳои сиёсати миллӣ, ки ҷамъияти советӣ дар рафти ташаккульёбии худ ба он борҳо дучор омад, таҳриф карда шуд. Зуҳуроти кризиснок, ки ба ҷамъияти советӣ таъсир карда буд, ба муносибатҳои миллӣ, ки таҳрифи принципҳо ва нормаҳои социализмро ҳис мекард, таъсир нарасонда наметавонист. Бештар аз ин, муносибатҳои миллӣ зери бори гарони дутарафа монд: аз як тараф — таҳрифи социализм асосҳои иҷтимоию иқтисодӣ ва маънавию сиёсии инкишофи муносибатҳои байнналмиллиро суст намуд, аз тарафи дигар — таҳрифи принципҳои интернационализм худи механизми ташкили муносибатҳои байналмиллиро заиф кард ва ин боиси маънан ва ахлоқан хароб шудани он гардид. Бо вуҷуди ҳамаи ин СССР дар замни адовати байналмиллӣ, ки аз он ҳатто мамлакатҳои мутараққии ҷаҳон озод нест, худ намунаи ҳақиқатан нодири таърихи тамаддуни инсонӣ мебошад.

Зиддиятҳоеро, ки мо дучорашон гардидем ва онҳо дар ниҳояти кор характери ғайриантагонистӣ доранд, дар рафти бозсозии революционӣ бартараф сохтан мумкин аст. Мо социализмро хароб не, балки барқарор намуда, принципҳои интернационализмро барҳам надода, балки таҷдид карда, интернационализмро бо маданияти муносибатҳои байналмиллӣ, бо иқтисодиёт ва сиёсат пайваста, ба навсозии сиёсати миллӣ ҳам дар назария, ҳам дар амалия ноил мешавем.



Яке аз душвориҳои асосие, ки сабаби бисьёр зиддиятҳои муноси-

батҳои байналмилли мегарданд ,вайрон кардани диалектикаи таносуби ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ мебошад. Маҳз ягонагии зич ва алоқаи мавзуни ҳамдигарии манфиатҳои миллӣ ва интернационалӣ кӯмак расонд, ки солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ дар сиёсати миллӣ, пешрафти иқтисодӣ ва маданни халқҳо муваффақиятҳои азим ба даст оварда шаванд. Ба ин баҳои пурра надодан нашояд. Хусусан ба чунин изҳоротҳои бемасъулиятонае набояд роҳ дод, ки гӯё дар худи марксизм-ленинизм зиддиятҳои амиқ, байни асосҳои умумибашарӣ (инсонпарварона) ва шакли синфию сиёсии татбиқи манфиатҳои интернационалӣ антагонизм ҷой дошта бошад.

Бо шиорҳои чапчигӣ ва маҳдуди синфӣ дар ҳақиқат интернационализм чун зуҳуроти соф синфию сиёсӣ шарҳ дода мешуд. Ҳол он ки таҳлили бодиққатонаи таълимоти марксистӣ-ленинии интернационализми пролетарӣ нишон медиҳад, ки он дар ягонагии асосҳои миллӣ, интернационалӣ ва умумиинсонӣ вуҷуд дорад, ин асосҳо табиатан бо ҳам чунон зич алоқаманданд, ки дар бораи унсури муайянкунандаи онҳо сухан рондан душвор аст. Мо асоси синфиро аз будаш зиёд нишон дода, диалектикаи ин алоқамандиро дар амал вайрон кардем, ҳарчанд ки роли системаофарии асоси синфӣ дар масъалаҳои марказӣ боқӣ мемонад. Чунин муносибати беэътиноӣ ба ҳолати омили миллӣ ба вазъияти иҷтимоию иқтисодии республикаҳо таъсири бад расонд. Тоҷикистон дар вақташ барои мустақилият пайдо кардани мамлакат дар боби истеҳсоли пахта ба дараҷаи муайян кӯмак кард. Аммо РСС Тоҷикистон ба республикаи якказироат табдил ёфта, бисьёр имкониятҳои тараққиёти босуръати соҳаҳои гуногуни иқтисодиётро истифода бурда натавонист. Кишти пахта ҳозир ҳам бештар аз 50 фоизи замини ҳосилхези обьёришавандаро ишғол менамояд. Дар натиҷа республика як қатор масъалаҳои муҳими таъмини некӯаҳволии аҳлоии худро ҳал карда натавонист, ки ин махсусан дар таъмини озуқаворӣ равшан зоҳир гардид. Дар чунин вазъият, ба фикрам, Тоҷикистон ва ҳар кадом республикаи дигарро «тайёрхӯр» гуфтан нодуруст аст.

Зиёд кардани мустақилияти ноҳияҳо, ислоҳоти куллии иқтисодӣ, бодиққатона ба ҳисоб гирифтан ва амалӣ гардондани имкониятҳои ҳар кадом республика мусоидат мекунад, ки номутаносибии тараққиёти иқтисодӣ ва ҳаёти иҷтимоӣ бартараф сохта, мувофиқати оқилонаи манфиатҳои миллӣ ва интернационалӣ таъмин карда шавад.

Дигар хатои калони мо дар фаҳмиши интернационализм, ки дар сиёсати миллӣ низ инъикос ёфт, ин фаҳмиши якхела ва якхела гардондани модельҳои фаъолияти иқтисодӣ ва маданни одамон, майли ба сарватҳо доштаи онҳо мебошад. Дар асл бошад, интернационализм инкишофи эҷодӣ, ҳавасманд гардондани гуногунии муносибатҳо нисбат ба ҷустуҷӯи ҳақиқат ва ягонагии амалиёт дар татбиқи ҳамин ҳақиқат аст. Қолабҳое, ки дар тадқиқотҳои назариявӣ ва амалия ҳукмрон буданд ва мувофиқи онҳо ҳамаи ҷиҳатҳои интернационалӣ наву пешқадам ва ояндадор, аммо ҷиҳатҳои миллӣ кӯҳнаю архаистӣ, қариб иртиҷоӣ ва оянда надошта шуморида мешуданд, низ сохта мебошанд.

Чунин муносибат ба куллӣ сохтакорист, зеро сухан бояд на дар бораи шаклҳои ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ, балки мазмуни мушаххасси таърихии онҳо равад. Дар хусусиятҳои миллӣ бисьёр чизҳои абадиро дарьёфт кардан мумкин, мисли ҳамин дар хусусиятҳои интернационалӣ чизҳои муваққатӣ ва коньюнктурӣ мавҷуданд. Аз ин рӯ, дар нуктаи маълуми «шаклан миллию мазмунан социалистӣ» фақат як тарафи зуҳурот инъикос ёфтааст.

Каҷфаҳмӣ дар боби таносуби ҷиҳатҳои интернационалистӣ ва миллӣ боиси он гардид, ки ба ҷиҳатҳои интернационалӣ оҳанги баландтари сиёсӣ дода, аҳамияти ҷамъиятии онҳо таъкид карда шавад. Дар айни ҳол ҷиҳатҳои миллӣ гӯё дар паси парда пинҳон монда, дар ҳаёти

ҷамъиятӣ роли зуҳуроти дуюмдараҷаро мебозид. Ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалиро ноаён ва, шояд, бешуурона аз рӯи принципи «нав» ва «кӯҳна», «пешқадам» ва «архаистӣ» аз якдигар ҷудо мекардагӣ шуданд. Худи инсон ҳам аз муҳити миллию иҷтимоию маданӣ ҷудо шуда, идомати асронаи маънавиашро торафт бештар гум кард. Наслҳои том ба чунин ҳолат гирифтор шуданд: онҳо аз ҳастии миллӣ дур шуданду вале ба ҳастии интернационалӣ, умумисоветӣ нарасиданд. Ин қабил «шахси гумроҳ» аз ҳисси умумият, ки аз азал ба инсони ҳар кадом миллат хос буд, маҳрум шуд. Вай гӯё шахси беаслу насаб, бидуни асосҳои маънавию ахлоқӣ гардид. Барои он ки инсон ба заминаи барояш табиии маданию таърихии инкишофи иҷтимоию маънавӣ баргардонда шавад, солҳои зиёде ва сарфи қувваи бисьёр лозим аст. Ин вазифаи муҳими идеологии сиёсати миллӣ мебошад.

Ҳоло чунин хавфу хатар, монанди хароб гардондани асосҳои синфии инкишофи муносибатҳои байналмиллӣ, бозгашт ба идеяҳои томарксистии «ҳамаи одамон бо ҳам бародаранд» низ ба назар мерасанд. Дар шароити афзоиши худшиносии миллии одамон ва кӯшиши онҳо барои мустаҳкам намудани муттаҳидии миллӣ бо чунин роҳ рафтан хеле хавфнок аст. Алоқаи ҷиҳатҳои интернационалӣ бо ҷиҳатҳои умумибашарӣ на бо роҳи ҳавасманд гардондани миллатчигӣ ва муқобилгузории иртиҷоии одамон аз рӯи аломатҳои миллӣ, балки танҳо бо роҳи прогресс, сулҳ ва ҳамкорӣ пеш рафта метавонад. Асоси инсонпарварӣ дар худи табиати ҷиҳатҳои интернационалӣ гузошта шудааст ва мақсади социализм барои ба дараҷаи аҳамияти умумибашарӣ расидани ҳам ҷиҳатҳои миллӣ, ҳам синфӣ ёрӣ расондан ва дар айни ҳол хусусиятҳои хосашонро гум накардани онҳо мебошад.

## 2. Партия ва муносибатҳои байналмиллӣ

Схематизми догматикии сиёсати миллӣ ва муносибатҳои байналмиллӣ, ки барои идоракунӣ хеле хушу гуворо буд, барои хусусиятҳои хоси миллӣ ва муттаҳидии интернационалии халқҳо гарон гардид. Мо дар сиёсати миллӣ тамоми мураккабии процессҳои байналмиллиро ба эътибор гирифтаю назорат намуда ва онҳоро ба ҷараёни амалиёти якҷояи мувофиқ равона карда натавониста, ҳангоми баҳодиҳӣ ба онҳо гоҳ ба космополитизм, гоҳ ба шовинизм ва гоҳ ба миллатчигӣ дучор мешудем. Ғайр аз ин, дар сиёсати миллӣ пешгӯии илмии инкишофи муносибатҳои байналмиллӣ тадриҷан бо фаҳмиши вульгарии муносибати синфӣ иваз гардид. Танҳо дарки диалектикии воқеият дар асоси собитқадамонаи илмӣ ва синфӣ сиёсатеро, ки ба воқеият таъсири диалектикӣ мерасонад, ташаккул дода метавонад. Мо ба худшиносии миллӣ сари вақт баҳо дода ва онро ба ҷараёни бунъёдкорӣ равона карда натавонистем ва ба зуҳуроти фавқулоддаи он дучор омадем. Худшиносии миллӣ, ки метавонист чун омили устуворсозандаи инкишофи ҷамъиятӣ амал намояд, дар он минтақаҳои вазъияти шиддатноки байналмиллиро ба вуҷуд овард.

Дар давлати сермиллат вазъияти омили миллӣ унсури муҳимест, ки иқтидор ва пойдории давлат ба беҳбудии он вобаста аст. Барои ҳамин ҳам сиёсати миллӣ зерсиёсати ягон масъалаи муҳимтари иҷтимоию сиёсӣ не, балки қисми узвии фаъолияти партия ва давлат мебошад. То даме ки ба ин пурра сарфаҳм наравем, якум, имкониятҳои мавҷудаи гуногунии омили миллиро ба мақсади тараққиёти тамоми мамлакат истифода бурда, дуюм, пойдории комили давлат ва ҷамъиятро таъмин намуда, афзалиятҳои ягонагиро ба хизмати прогресси ҳар миллат вогузошта наметавонем. Сиёсати миллӣ на фақат мустақилияти худро ба андозае нигоҳ медорад, балки гоҳо қариб сиёсати асосӣ

қарор мегирад, ки вазъияти тамоми ҷамъият ба муваффақияти он вобаста аст. Воқеаҳои Қаробоғи Кӯҳӣ ва атрофи он, қисман республикаҳои Наздибалтика дурустии ин ақидаро нишон доданд. Дар ин ҷо иҷрои бисьёр вазифаҳои муҳимтарин пеш аз ҳама ба дараҷа ва муваффақиятҳои сиёсати миллӣ вобаста аст. Ғайр аз ин, ҳоло барои иҷрои вазифаҳои тезондани тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ манфиатдории ҳар миллат ба он, ягонагии миллатҳо барои татбиқи якҷояи мақсадҳои умумӣ ҳаётан зарур аст.

Аммо ба ин ба таври автоматӣ ноил шудан мумкин нест, балки хирадмандӣ ва ҷидду ҷаҳди зиёди сиёсиро тақозо менамояд. Дар ин бобат Партияи Коммунистӣ роли муайянкунанда дошта, вай ифодакунандаи асосии ҳам манфиатҳои миллӣ, ҳам интернационалӣ, маркази мутобиқсозанда ва роҳнамои онҳо буд ва мебошад. Агар худи партия аз рӯи принципи миллӣ ё ҳатто федеративӣ пароканда мешуд, он гоҳ вай ягонагии манфиатҳои миллӣ ва интернационалиро умуман ифода карда наметавонист. Ягонагии интернационалии партия буд, ки ба мо имкон дод интернационализм ва сарватҳои дӯстии халқҳоро дар солҳои сталинизм ва карахтӣ муҳофизат намоем. Бисьёр таҳрифҳои сиёсати миллӣ ҳатто на бо он алоқаманд буд, ки партия ба мутамарказонии беҳад кӯшиш намуд, ҳарчанд ки ин чиз ҳам ҷой дошт, балки бо он алоқаманд аст, ки ташкилотҳои партиявии республикавӣ ва зиёда аз ин, роҳбарони онҳо солҳои сол сиёсати таърифу тавсифи марказ, хирадмандӣ ва бузургии онро дастури амал намуда, бо ҳамин як навъ «ваколатномаи» боварӣ ва ҳокимияти мутлақи маҳаллиро ба даст меоварданд. Як қатор ташкилотҳои партиявӣ дар амал ба идораҳои маҳдуди миллӣ, «идораҳои маҳаллии миллӣ» табдил ёфта, кунаевҳо, медуновҳо, рашидовҳо ва ғайраро ба вуҷуд оварданд. Аз тарафи дигар, фаъолияти онҳо бо зуҳуроти кризисноке узван алоқаманд буд, ки тамоми мамлакат, дар навбати аввал роҳбарияти пештараи партия ва мамлакатро фаро мегирифт. Дар ин ҷо яке бидуни дигаре ҷой надошт, аз ин рӯ, ҳоло кӯшиши муайян намудани он, ки кӣ киро ба миён овардааст, чунин маънӣ медошт, ки ҳар тараф кӯшиш дорад масъулиятро аз сари худ соқит намояд. Ташкилотҳои республикавӣ ва маҳаллии партиявӣ, Комитети Марказии партия, ҳар коммунист барои чунин вазъияти инкишофи миллатҳо ва муносибатҳои байналмиллӣ, ки ба ҷамъияти социалистӣ сазовор нест ва барои чунин ҳолати социализм, ки ба шаъну эътибори миллии мо таҳқиромез аст, бояд ҷавобгар бошанд.

Ҳоло дар кори навсозии сиёсати миллӣ афзун кардани таъсири интернационалистии ташкилотҳои партиявӣ ба такомулоти муносибатҳои байналмиллӣ мавқеи махсус дорад. Партия на фақат ба сабаби мусаллаҳ буданаш бо идеологияи интернационалистӣ ва таҷрибаи калони таърихии ягонагӣ ва муттаҳидӣ, балки ба сабаби структураи ташкилотию сиёсиаш ҳам дар бобати навсозии сиёсати миллӣ, ҳам дар татбиқи он кафили асосӣ буд ва мебошад.

Вале ин ҳаргиз чунин маънӣ надорад, ки партия худаш танҳо ҳамаи вазифаҳои идоракунии муносибатҳои байналмиллиро ба зимма мегирифта бошад. Муайян намудани концепцияи умумии сиёсии программаи миллӣ, таъмини ташкили идеологии он, мутобиқ намудани ҷидду ҷаҳди комитетҳои партиявии ҳамаи зинаҳо, ба онҳо расондани ёрии амалӣ дар татбиқи роҳбарии сиёсӣ ба инкишофи миллатҳо ва муносибатҳои байналмиллӣ, фаъол гардондани мавқеи интернационалистии ҳаёти коммунистон, ба амал гузарондани сиёсати миллӣ дар масъалаи кадрҳо—чунин аст номгӯи тахминии масъалаҳое, ки партия метавонад бо онҳо машғул шуда, дар айни ҳол тамоми кори оиди танзими иҷтимоию иқтисодӣ, ҳуқуқӣ, демографӣ ва экологии муносибатҳои миллиро ба зиммаи органҳои ҳокимияти халқ ва аҳли ҷамъият гузорад.

Мо дар бораи тақсими доираи ваколатҳои марказ ва республика оид ба ҳокимияти қонунгузорӣ ва иҷроия бисёр сухан меронем. Аммо ин масъала ба фаъолияти партия низ бевосита дахл дорад. Пеш аз ҳама сухан дар бораи тақсими ваколати байни органҳои партиявӣ ва советӣ, интихоби воситаю усулҳои ба ваколаташон мувофиқи ҳалли проблемаҳои муҳими муносибатҳои байналмиллӣ меравад. Ташкилотҳои маҳаллии партиявӣ ин воситаю усулҳои корро аз худ намуда, бояд концепцияи умумипартиявии сиёсати миллиро бо назардошти хусусиятҳои хоси воқеии республика ва ноҳия дар амал татбиқ карда тавонанд. Аз афташ, стратегия ва тактикаи сиёсати миллии ноҳиявиро аниқтар муайян кардан лозим аст, то ки сиёсати миллӣ ба фаъолияти ташкилотҳои маҳаллии партиявӣ наздик шавад.

Яке аз масъалаҳои асосие, ки ба ваколати партия дохил мешавад, ба амал гузарондани сиёсати оид ба кадрҳо мебошад. Аз вақти ташкильёбии СССР дар масъалаи миллӣ ба ном проблемаи кадрҳои маҳаллӣ диққати калон дода мешуд. Дар шароити он солҳо ин кор зарурат дошт, зеро кадрҳои миллӣ дар ҳақиқат кам буданд. Масалан, ҳатто дар аввали солҳои 30-юм дар Қирғизистон аз байни 2695 нафар коркунони аппаратҳои гуногун танҳо 241 нафарашонро қирғизҳо ташкил медоданд. Аз байни 6348 нафар коркунони 484 муассисаи аппарати районӣ 1026 нафарашон қирғизҳо буданд. Вазъият тадриҷан тағьир ёфт. Дар ин кор ҳам каҷравиҳо ҷой дошт, аз ин сабаб мо гоҳо бо оқибатҳои манфии кори байни кадрҳои маҳаллӣ дучор меоем, ки дар сиёсати оид ба кадрҳо ҳайати воқеии миллии республика, шаҳр, район ба эътибор гирифта намешавад. Баъзе «ходимон» дар маҳалҳо муқаррар кардани имтиёзҳоро ба шахсони миллати «маҳаллӣ» тарафдорӣ намуда, маъракаҳоро вусъат доданд. Ҳоло дар ҳамаи республикаҳо шароитҳое фароҳам шудаанд, ки ҳангоми хостагирӣ ва ҷобаҷогузории кадрҳо маҳорати кордонӣ ва салоҳиятнокӣ ба ҷои аввал гузошта шавад. Вақти он расидааст, ки аз рӯи аломатҳои миллӣ ба таври механикӣ аз тақсим кардани вазифаҳо даст кашида, дар баробари ин омили миллиро дар ташаккули корпуси кадрҳо ҳам дар маҳал, ҳам дар марказ бояд ба назар гирифт.

## 3. Миллат ва худмуайянкунии миллии шахс

Мо ҳамин чизро ба асос мегирем, ки миллат воқеияти таърихӣ мебошад. Миллат дар асоси робитаҳои зичи сифатҳои этникӣ ва иҷтимоӣ пайдо шуда ва инкишоф ёфта, ба андозаи зиёд хусусиятҳои умумӣ пайдо мекунад. Миллати ҳозира акнун фақат чун зуҳуроти маданию этникӣ вуҷуд дошта наметавонад, балки дар дохили худ комплекси ҷиҳатҳои иҷтимоию синфӣ, иқтисодӣ ва маънавию сиёсиро пайваст намуда, ба дараҷаи муайян чизи томро ташкил медиҳад. Ҳам ғановат, ҳам қобилияти ҳаётии миллат ба дараҷаи зиёд ба инкишофи ҳамин чизи том вобаста аст.

Мо моҳияти миллатро ба тариқи оддӣ намефаҳмем ва аз рӯи аломатҳои иркию биологӣ ё рӯҳию иркӣ шарҳ додани онро тарафдорӣ намекунем. Аммо акси садои ин идеяҳо дар гузашта ба ин ё он андоза ба гӯш мерасид (масалан, дар солҳои карахтӣ идеяҳои патриархалӣ дар бораи алоқаҳои хунию хешутабории одамони як миллат ва ҳатто дохили он таҷдид гардида, фаъолона истифода бурда мешуд). Имрӯз ҳам гурӯҳҳои экстремистӣ дар Қазоқистон, Арманистон, Озарбойҷон, як қисми гурӯҳи ғайрирасмии «Память» аз ин идеяҳо ҳазар намекунанд. Баъзе олимони мо низ умумиятҳои миллиро яктарафа, ба сифати таркибҳои биологӣ нишон доданӣ шуда, изҳор мекунанд, ки хусусиятҳои асосии миллат характери қариб тағьироти ғайриирсӣ доранд. Аз ин рӯ, онҳо чунин хулоса мебароранд, ки баъзе халқҳо ба нестшавӣ

маҳкум шудаанд. Таҷрибаи таърихӣ одилона будани ҳамин нуктаро исбот кард, ки табиати миллатҳо, зуҳурот ва оянддаи онро на психология, на сохти биологӣ, балки сабабҳои иҷтимоию иқтисодӣ муайян менамоянд. Аз афташ, одам миллаташро на дар асоси ирсияти табиӣ ва «мабдаи ирсияти миллӣ», балки дар асоси таҷрибаи иҷтимоӣ ва худшиносии миллии худ дар синни балоғат бояд муайян намояд. Ба хотири адолат бояд гуфт: муносибатҳое, ки мувофиқи онҳо таъсири омилҳои психологӣ, ҷуғрофӣ ва дигар омилҳо ба инкишофи миллатҳо ва робитаҳои байналмилалӣ рад карда мешаванд, низ зарари калон меоваранд.

Мо проблемаҳои инкишофи миллатҳо ва муносибатҳои байналмиллиро аксар вақт аз рӯи анъана зимни ҳалли масъалаҳои сохтмони миллӣ-давлатӣ баррасӣ мекунем. Бо вуҷуди муҳим будани ин масъалаҳо гумон аст, ки мо ба фаромӯш кардани аҳволи шахс дар ҷамъият чун намояндаи ин ё он миллат, чун субъекти муносибатҳои байналмиллӣ ҳуқуқ дошта бошем. Аҳволи сиёсии миллатҳо дар ҷамъият — сухан хоҳ дар бораи миллат равад, хоҳ дар бораи намояндаи алоҳидаи он—қисми муҳими ғамхории сиёсати миллист, ки моҳияти инсонпарварӣ ва ҳуқуқии онро ифода менамояд. Аммо ҳанӯз мо аксар вақт дар вазъиятҳое худро нотавон ҳис мекунем, ки дар натиҷаи бепарвоӣ нисбат ба одамон ба амал омада, тадриҷан ба проблемаҳои ҳаллашон душвор табдил ёфтаанд.

Мо барои муайян кардани миллати шахс низ ҳанӯз душворӣ мекашем. Оре, ин проблемаи хеле душвор ва ҳалношуда аст. На як ё ду нафар, балки садҳо ҳазор нафар одамон аз он норозигӣ изҳор мекунанд, ки миллаташонро дар ҳуҷҷат нодуруст навиштаанд. Вақте ки онҳо миллаташонро худашон озодона муайян карда наметавонанд ва баъзе амалдорон ба таври сунъӣ ва расмиятчиёна шумораи миллаташонро зиёд намуда, барои «тозагии» миллати худ мубориза мебаранд, ба дастовардҳои баробарии юридикӣ бовар кунондани ин одамон махсусан душвор аст.

Ҳоло ба одамон бояд имкон дод, ки миллаташонро худашон озодона муайян намоянд. Шумораи зиёди муроҷиат ба органҳои партиявию советӣ аз шахсоне дохил мешавад, ки миллаташонро дар асоси маълумотҳои паспорти волидон навиштаанд. Одам худро намояндаи кадом умумияти миллӣ ҳис ва дарк намояд, миллати ӯ низ бояд ҳамон бошад. Мувофиқи паспорт муайян кардани миллат махсусан барои ҳамон фарзандоне ихтилофнок аст, ки дар оилаи ақди никоҳаш байналмиллӣ таваллуд шудаанд ва миллати волидон аз рӯи паспорт мумкин аст бо муҳити маданию таърихии ташаккули миллати кӯдак мувофиқ наояд. Одам миллаташро на аз рӯи мерос, балки дар процесси ташаккули иҷтимоӣ ва шахсияти худ пайдо мекунад ва ӯ ҳуқуқ дорад, ки инро баробари гражданияти худ, яъне бо мансубияташ ба ҷамъияти мазкур муқаррар намояд.

Чунон ки мебинед, гуфтугӯ дар бораи истилоҳоти зоҳиран илмӣ, ҳарчанд ҷиҳати илмиаш кам бошад ҳам, ба амалия, талабот ва аҳволи одамон бевосита дахл дорад. Азбаски дар мо механизми ҳуқуқии ҳалли ин масъалаҳо дуруст муайян карда нашудааст, хурдтарини ин масъалаҳо гоҳо ранги умумии сиёсӣ пайдо менамоянд. Мафҳумҳои «миллат» ва «гражданият» ба миллат сифатҳои мазмунан амиқи иҷтимоию иқтисодӣ ва маънавию сиёсӣ бахшида, бо ҳам наздик мешаванд. Бинобар он ки умумияти ҳам ҳаёти миллӣ, ҳам гражданин одамон дар ҷамъияти социалистӣ назар ба ҷиҳатҳои фарқнокашон бештар аст, аксар вақт онҳоро аз ҳамдигар ҷудо кардан душвор мешавад. Вале ҳоло миллатро бекор кардан ё одамро аз миллаташ маҳрум сохтан мумкин нест. Шояд мо оид ба гражданият низ ҳамин гуна мулоҳиза ронда, онро ба аломате, ки ба баъзе одамон назар ба дигарашон афзалият ме-

бахшад, табдил надиҳем. Ба фикрам, аз амалияи маҳрум намудан аз гражданият даст бояд кашид, зеро он ба процесси ҳозираи гуманизацияи ҳаёти ҷамъиятӣ ва сиёсӣ мувофиқат намекунад. Бозсозӣ бояд баробарҳуқуқии ҳамаи гражданинҳоро дар дохили ҳар кадом республика ва тамоми мамлакат, қатъи назар аз мансубияти миллиашон, таъмин намояд. Аломати муҳимтарини демократиконии системаи муносибатҳои байналмиллӣ дар СССР аз ҳамин иборат аст.

## 4. Тарбияи интернационалӣ

Кори идеологии соҳаи муносибатҳои байналмиллӣ солҳои тӯлонӣ ба шиканҷаи догматизм, сафсатахонӣ гирифтор шуда буд. Қолабҳои кӯҳна ва шиорҳои пурдабдаба, тадбиру маъракаҳои ҷашнӣ, ки дар кори тарбияи интернационалӣ ҳукмфармо буданд, самараи таъсири онро ба такомулоти муносибатҳои байналмиллӣ ба нестӣ расонданд. Дар давоми як ё ду сол бартараф сохтани ин камбудӣ, таъмин намудани вазъияти сифатан нави кори идеологӣ дар соҳаи муносибатҳои байналмиллӣ душвор аст. Аммо сиёсати нави миллӣ танҳо ҳамон вақт пуртаъсир мегардад, ки агар он аз ҷиҳати идеологӣ беҳтар таъмин карда шавад. Набудани программаи дарозмӯҳлати амалиёт бо назардошти хусусиятҳои ноҳия, коллективи мушаххаси меҳнатӣ ва кадрҳои тарбиятгаре, ки хусусиятҳои миллиро аз миллатчигӣ фарқ карда метавонанд, инчунини саҳл донистани масъалаҳои воқеии қонеъ гардондани талаботи миллии одамон, дараҷаи пасти маданияти муносибатҳои байналмиллӣ маҷмӯи зиддиятҳоро ташкил медиҳанд. Ин зиддиятҳо ҳатто дар ноҳияҳое, ки аз рӯи анъана «лабораторияи дӯстии халқҳо» ба шумор мерафтанд, ба хурӯҷи эҳтироси пешгӯинашудаи миллатчигӣ муқобилат карда натавонистанд. Мо ризоияти хомӯшонаи одамонро бо догмаҳои сиёсати миллӣ таъмин кардем, вале сарватҳои онро бо ҷаҳони маънавӣ-ахлоқии одами мушаххас пайваста натавонистем. Маҳз онҳое, ки интернационализм ҳамеша вирди забонашон буду вале ба дилашон кам таъсир мерасонад, нисбат ба сарватҳои бузурги сиёсати миллӣ бепарво буданд.

Агар мо дар бораи навсозии сиёсати миллӣ сухан ронданӣ бошем, пас ин мантиқан моро маҷбур месозад, ки дар хусуси навсозии куллии системаи тарбияи интернационалӣ андеша кунем. Сиёсати миллӣ қариб тамоми ҷабҳаҳои фаъолияти ҳаётии миллатҳоро фаро мегирад, вале дар кори тарбияи интернационалӣ ин ҷиҳат тамоман ғайрикофӣ ба эътибор гирифта мешавад. Бинобар ин ба идеяи татбиқи муносибати комплексӣ ба тарбияи интернационалӣ баргаштан ва онро бо тарбияи ватандӯстӣ, меҳнатӣ, атеистӣ ва ахлоқӣ, бо тамоми системаи фаъолияти идеявӣ-тарбиявӣ алоқаманд кардан зарур, ки ин хеле муҳим аст. Дар татбиқи муносибати комплексӣ ба кори тарбияи интернационалӣ мо ҷиҳатҳои зеринро муҳим мешуморем: якум, таъмини илмию амалии он, дуюм, муносибати батафриқа ба объекти таъсири тарбиявӣ бо назардошти хусусиятҳои хоси республика, ноҳия ва коллектив. Ва, ниҳоят, воситаҳо ва шаклҳои гуногуни кор тарбияи интернационалӣ, ки барои фарқияти миллии одам нигаронда шудааст.

Дар ин боб дар кори ташкилотҳои партиявии Тоҷикистон, Украина ва Қазоқистон алакай бозьёфтҳои хуб ба назар мерасанд. Дар баробари ин як қатор комитетҳои партиявӣ ҳатто дар арафаи Пленуми ояндаи КМ КПСС низ аз догмаю қолабҳои кӯҳна халос нашудаанд. Дар чунин ҳолат ба шуури одамон ва махсусан насли наврас таъсир расондани ҳамаи мо хеле душвор аст. Қолабҳои иҷтимоию психологии дарки воқеият ва муоширт, тамоюлот ба сарватҳо ва доираи ҷаҳонбиниро ба эътибор гирифта, ҳамаи онҳоро зимни ҷиҳатҳои гуногуни миллӣ дида тавонистан лозим аст. Дараҷаи ифтихори миллӣ ва қадру қи-

мати миллии худро фаҳмидани одамони советӣ аз бисьёр ҷиҳат ба самаранокии кори тарбияи интернационалии онҳо вобаста мебошад.

Аз афташ, мо дар кори тарбияи интернационалӣ неруи маданию таърихии миллат, таҷрибаи ҳамсоягии неки онро бо халқҳои дигар тамоман ғайрикофӣ истифода мебарем. Тоҷикон заминаҳои бои маданӣ доранд, ки онҳо ҳанӯз дар ибтидои ҳазорсолаи якуми то милод гузошта шудаанд, ба гуногунӣ ва ғановати маданиятҳои бохтариён, суғдиён, порфиён ва ғайра асос ёфтаанд. Бисьёре аз ин меросҳо маҳфуз дошта шуда, дар шароити социализм дастраси оммаи васеи меҳнаткашон гардиданд. Вале имкониятҳои воқеии фаъолияти эҷодии тоҷикон ва бисьёр дигар миллатҳои республика чун объектҳои фаъоли буньёдкории социалистӣ ҳанӯз пурра ошкор нашудаанд ва боварӣ дорем, ки дар рафти бозсозӣ ошкор хоҳанд гардид ва ин яке аз вазифаҳои муҳимтарини тарбияи интернационалӣ мебошад.

Дар одам нисбат ба маданияти миллӣ, ба республикаи худ меҳру муҳаббат ва эҳтиромро напарварида, дар ӯ ҳисси эътимод ва эҳтиромро нисбат ба дигар халқҳо, умуман ба мамлакат парваридан душвор аст. Дар маданияти робитаи байналмиллӣ сарватҳои миллӣ ва интернационалӣ таъсири мутақобилаи мавзуи мерасонанд. Ин барои фаҳмиши ифтихори миллӣ ва масъулияти интернационалӣ хеле муҳим буда, муносибати одамро ба миллати худ ва миллатҳои дигар, ба Ватан ва маданияти робитаи байналмиллии онро аз бисьёр ҷиҳат муайян менамояд. Чунонки В. И. Ленин қайд карда буд, ин имкон медиҳад, ки «кас ҳатто дар вақтҳои хеле душвор ҳам дар амал интернационалист шуда тавонад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 24, саҳ. 68). Ҳамин чиз ҳоло аксар вақт ба мо кофӣ намекунад.

Афзоиши пуравҷи худшиносии миллиро қайд намуда, мо мувофиқи ҳамин баланд шудани шуури интернационалии одамонро ҳанӯз таъмин карда натавонистем. Тамоюли худшиносии миллӣ ба зуҳуроти миллатчигӣ, кибру ғурур ва маҳдидуяти миллӣ аз ҳамин ҷост. Кори тарбияи интернационалӣ на фақат аз гузарондани лекция, суҳбат, чорабиниҳо иборат аст. Ин, пеш аз ҳама, аҳволи миллии одам дар коллектив, ҷамъият, муносибат ба ӯ, ба эҳтиёҷоти миллии ӯ мебошад. Фарсудагӣ ва беадолатии иҷтимоӣ, бемаданиятӣ ва дағалӣ ба ҷабҳаи муносибатҳои байналмиллӣ роҳ ёфта, боиси таҳқири ҳиссиёти миллӣ мегарданд. Зери пардаи шиорҳои ҷолиби оиди хусусиятҳои хоси миллӣ ба ҳаёти ҷамъиятӣ роҳ додани идеалу сарватҳои ба социализм бегона, кӯшиши муҳофизат кардани манфиатҳои худпарастонаи гурӯҳҳое, ки дар заминаи миллатчигӣ муттаҳид мешаванд, дар ҷамъият ба вуҷуд овардани вазъияти ноустувору шиддатноки байни миллатҳо низ роҳ доданашаванда аст.

Бозсозӣ на фақат асосҳои таҳрифи дар сиёсати миллӣ ҷойдоштаро ошкор сохт, балки ба мо имкон дод, ки аҳамияти қувваи буньёдкоронаи принципҳо ва анъанаҳои ленинии интернационализмро дарк намоем. Аз ҳама асосиаш ин аст, ки бозсозӣ барои дарк кардани афзалиятҳои бузурги миллатҳои гуногуни социалистӣ ва ягонагии интернационалӣ ба ҳамаи мо имкон дод. Мо бояд ин афзалиятҳоро ба мақсадҳои амалӣ баҳри беҳбудии миллати худ ва тамоми Ватани социалистӣ истифода барем. Маънии бузурги дар амал иҷро намудани вазифаи миллӣ ва интернационалии мо дар ҳамин аст. Ба интернационализм ва дӯстии халқҳо альтернатива вуҷуд надорад. Идомат ва қувваи ҳаётии сиёсати миллии ленинӣ маҳз аз ҳамин иборат аст.

С. ҶОНОНОВ,
номзади илми фалсафа

# МАНФИАТҲОИ МИЛЛӢ ВА УМУМИХАЛҚӢ

БОЗСОЗӢ бисьёр ҷабҳаҳои тираи ҳаёти ҷамъияти моро равшан намуд. Камбудию нуқсонҳо ва хатоҳое, ки дар процесси сохтмони социализм ва марҳалаҳои гуногуни тараққиёти он ҷой доштанд, ошкор шуданд. Партияи мо ба зуҳуроти манфӣ баҳои принципноки ленинӣ дод. Дар айни ҳол дар боби муайян намудани сабабҳои ин камбудиҳо ва роҳҳои бартараф сохтани онҳо баҳсу мунозара давом дорад ва эҳтироси назариявӣ суст намешавад.

Муносибатҳои байналмиллӣ низ мавзӯи ҷиддии мубоҳиса қарор гирифтааст. Барои ҳалли чунин проблемаи нозук хирадмандӣ ва масъулиятшиносӣ зарур аст. Ҳар гуна экстремизм дар қалби одамон нисбат ба идеяи бунъёдкоронаи бозсозӣ ҳисси нобоварӣ ба амал меоварад. Мавқеи партия оид ба ин масъала дар баромади М. С. Горбачёв дар Конференцияи XIX умумиттифоқии партиявӣ аниқ муайян карда шудааст: «Дар ин бобат тамоми вазъи реалӣ: ҳам комьёбиҳои баҳснопазир, ҳам камбудиҳо, саҳву душвориҳои яқинро дидан муҳим аст, ки бо ҳал нашудани масъалаҳои конкретии иҷтимоию иқтисодӣ ва баъзан ба ҳам пайваста натавонистани манфиатҳои миллӣ ва умумихалқӣ алоқаманданд».

КПСС ҳамин чизро ба асос мегирад, ки дар давлати сермиллати социалистии мо дар процесси меҳнат ва зиндагии якҷояи бештар аз сад миллату халқият қонунан вазифаҳои нави такомулоти муносибатҳои миллӣ ба миён меоянд. Дар ин бобат вусъат додани неруи моддии республикаҳои иттифоқӣ, ки барои афзун гардондани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ, баробар кардани дараҷаи тараққиёти иқтисодии республикаҳои иттифоқӣ нигаронда шудааст, аҳамияти аввалиндараҷа пайдо мекунад. Вазифаҳои тараққӣ додани ҳаёти иқтисодии миллату халқиятҳои советӣ гузориши масъаларо дар чунин шакл тақозо менамояд. К. Маркс ва Ф. Энгельс қайд карда буданд: «Муносибатҳои байниҳамдигарии миллатҳои гуногун ба он вобаста аст, ки ҳар кадоми онҳо қувваҳои истеҳсолкунанда, тақсимоти меҳнат ва алоқаҳои дохилии худро то чӣ андоза тараққӣ додаанд... Аммо на фақат муносибати як миллат бо миллати дигар, балки тамоми структураи дохилии худи миллат ба дараҷаи тараққии истеҳсолоти он ва алоқаи дохилию берунии он вобаста аст» (К. Маркс ва Ф. Энгельс, Асарҳо, ҷ. 3, саҳ. 19—20). Чунин муносибат дар шароити тараққиёти комплекси ягонаи хоҷагии халқ низ муҳим аст,

ки ин комплекс натиҷаи меҳнати якҷояи миллатҳои советӣ буда, дар он иқтисодиёти ҳар кадом республика бо ҳаёти хоҷагии дигар халқҳо ва умуман мамлакат бо ҳазорон риштаҳо пайваста шудааст.

Аз ин рӯ, саҳми рӯзафзуни ҳар кадом республика ба комплекси ягонаи хоҷагии халқ яке аз шаклҳои асосии ҳамкории баробарҳуқуқона, ҳурмату самимияти ҳамдигарии миллатҳо ва халқиятҳо мебошад. Зарурати минбаъда афзун кардани ин саҳм аз зиддиятҳои ғайриантагонистие бар меояд, ки ба худи социализм ҳамчун организми зиндаю мунтазам инкишофёбанда хосанд. Онҳо зиддиятҳои байни талаботи объективии тараққии истеҳсолот ва амалияи хоҷагӣ, байни зарурати ба роҳи интенсификация гузарондани хоҷагии халқи республика ва вазъияти ҳозираи тараққиёти он мебошад. Иқтисодиёти Тоҷикистонро мисол мегирем. Вай ба таври экстенсивӣ тараққӣ мекунад ва ба талаботи афзудаи тезонданн тараққиёти иҷтимоию иқтисодии ҳам республика, ҳам мамлакат мутлақо ҷавоб дода наметавонад. Тараққии экстенсивӣ ба саъю кӯшиши миллатҳо барои ҳамкории баробарҳуқуқона таъсири манфӣ расонда, иқтисодиёти республикаро камдаромад мегардонад. Дар ин бобат дараҷаю суръати афзоиши истеҳсоли даромади миллӣ ба ҳар сари коркуни хоҷагии халқ ва ба ҳар сари коркунони соҳаи истеҳсолоти моддӣ гувоҳӣ медиҳанд. Масалан, дар соли 1985 таносуби байни Тоҷикистон ва СССР оид ба истеҳсоли даромади миллӣ ба ҳар сари коргарон дар хоҷагии халқ 78,7 фоиз ва дар соҳаи истеҳсолоти моддӣ 79,5 фоизро ташкил намуд. Маълумотҳо аз он гувоҳӣ медиҳанд, ки ин тафовут на фақат кам намешавад, балки меафзояд.

Вусъати неруи моддии республикаҳои иттифоқӣ, аҳамияти назариявӣ ва амалии он инчунин бо проблемаҳои тараққиёти социализм алоқаманд аст. «Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоии СССР дар солҳои 1986 — 1990 ва дар давраи то соли 2000» комилан мувофиқи принципҳои сиёсати миллии ленинӣ минбаъда такмил додани структураи иқтисодии дохилиреспубликавӣ, зиёд намудани вазни қиёсии соҳаҳои прогрессивӣ дар он, амиқ гардондани тахсис ва кооперативониро пешбинӣ мекунад. Дар панҷсолаи дувоздаҳум дар Тоҷикистон 23 — 26 фоиз зиёд кардани истеҳсоли маҳсулоти саноат пешбинӣ шудааст, дар айни ҳол саноати металлургияи ранга, химия, сабук, ва хӯрокворӣ, мошинсозӣ босуръати тез тараққӣ мекунад. Саҳми республика дар иҷрои Программаи энергетикии мамлакат бо роҳи ба кор андохтани иқтидорҳои ГЭС-и Роғун, сохтмони ГЭС-и Сангтӯда, ГЭС-и якуми Помир меафзояд. Чунин соҳаҳои хоҷагии қишлоқи республика, монанди пахтакорӣ, боғдорӣ, сабзавоткорӣ, чорводорӣ, токпарварӣ ва ғайра минбаъд ҳам бояд тараққӣ кунанд.

Ба ин муносибат савол ба миён меояд: оё республика бо базаи ҳозираи моддию техникӣ чунин вазифаҳои мураккаби иҷтимоию иқтисодӣ ва илмию техникиро иҷро карда метавонад? Албатта, не. Оё илоҷиислоҳи вазъият вуҷуд дорад? Албатта. Иҷрои вазифаҳои пешбинишуда дар асоси концепцияи бозсозӣ дар шароити Тоҷикистон зарурати ҳал кардани як қатор проблемаҳои иҷтимоию иқтисодиро тақозо менамояд.

**Якум, ин — интенсификацияи ҳарҷонибаи истеҳсолот** дар асоси прогресси илмию техникӣ, навсозии техникии корхонаҳои мавҷуда, оқилона истифода бурдани таҷҳизот мебошад. Хуллас, сухан дар бораи мувофиқ гардондани иқтисодиёти республика, зиёд кардани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ ва такмил додани механизми хоҷагӣ меравад. Ин пеш аз ҳама барои бартараф сохтани процессҳои карахтии афзоиши ҳосилнокии меҳнат зарур аст, ки суръати миёнаи солонаи он дар республика дар панҷсолаи ҳаштум 4,3 фоиз ва панҷсолаи ёздаҳум фақат 0,3 фоизро ташкил дода, дар хоҷагии қишлоқ 3 фоиз кам шудааст. Ғайр аз ин Тоҷикистон аз рӯи баъзе нишондиҳандаҳои иқтисодӣ, махсусан аз рӯи суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулоти саноат, ҳаҷми фурӯши он, таносуби ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ва суръати афзои-

ши аҳолӣ дар давоми якчанд сол ӯҳдадориҳоро иҷро карда натавониста, аз дигар республикаҳои иттифоқӣ ақиб мемонад. Масалан, суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулоти саноат дар Тоҷикистон назар ба Украина 3 баробар суст аст. Дар панҷсолаи гузашта истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ба ҳар сари аҳолӣ назар ба панҷсолан даҳум 5—7 фоиз кам шуд. Дар давоми 15 соли охир афзоиши ҳосилнокии меҳнат дар саноати Озарбойҷон ва Белоруссия назар ба Тоҷикистон 1,5 баробар зиёд буд. Сабаби чунин вазъият дараҷаи ғайриқаноатбахши навсозии техникии корхонаҳои мавҷуда, истифодаи ғайриоқилонаи ашёи хом, масолеҳ ва ресурсҳои сӯзишворию энергетикӣ, дараҷаи пасти касбию маданин коргарону хизматчиён мебошад. Сабабҳои дорои характери субъективӣ низ ҷой доранд. Дар натиҷаи ҷидду ҷаҳд кардан барои ба даст овардани ҳаҷми умумӣ танҳо аз ҳисоби сохтмони объектҳои калони саноатӣ, махсусан корхонаҳои энергияталаб, дар структураи саноат номутаносибӣ ба амал омадааст. Муносибати метафизикӣ ба ҳалли проблемаҳои байнисоҳавии территориявӣ, махсусан проблемаҳои иҷтимоӣ, боиси суст шудани суръати сохтмони корхонаҳои меҳнатталаби саноати сабук, хӯрокворӣ ва дигар соҳаҳои саноат, махсусан корхонаҳои миёнаю хурд, тараққии комплексии озуқаворӣ гардид. Ҳамаи ин ба суръати афзоиши даромади миллӣ таъсири манфӣ расонд.

Ба роҳи интенсификация гузарондани хоҷагии халқи республика, бозсозии куллии базаи моддию техникии корхонаҳои амалкунанда, зарурати барпо, васеъ, ва зиёд кардани шумораи соҳаҳои меҳнатталаби саноат дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон ҳамчун вазифаи аввалиндараҷаи органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ ба миён гузошта шуда буд, ки мавқеъ ва зиёда аз ин таъсиру эътибори республика дар иқтисодиёти умумииттифоқӣ бевосита ба иҷрои ҳамин вазифа вобаста аст. Маҳз аз ҳамин ҷиҳат ҳалли масъалаҳои иқтисодӣ характери сиёсӣ ва интернационалӣ пайдо мекунад.

**Дуюм,** мустаҳкам намудани асоси моддии муносибатҳои байналмиллӣ бисьёр проблемаҳои иҷтимоию синфиро ба миён меоварад. **Ба ҳамназдикшавии синфи коргар, деҳқонон ва зиёиёни ҳамаи ноҳияҳо** аз ҷиҳати савияи маълумот, шуури сиёсӣ ва тайёрии касбию техникӣ аҳамияти махсус дорад. Бояд қайд кард, ки тамоюли асосии такрористеҳсоли структураи иҷтимоию синфии ноҳияҳои мамлакат бо ҳам мувофиқ меояд. Дар ҳамаи ноҳияҳо қонунияти ягона—афзоиши бемайлони шумораи синфи коргар, зиёиён мавҷуд аст. Аммо набояд фаромӯш кард, ки ҳам дар деҳот, ҳам дар шаҳр чунин афзоиш бештар миқдорӣ буда, хусусиятҳои ноҳиявӣ дорад. Ин инкишоф дар структураи иҷтимоию синфии республикаҳои Осиёи Миёна ба ин тариқ ифода меёбад: афзоиши шумораи синфи коргар дар даҳсолаҳои охир асосан аз ҳисоби ба совхозҳо табдил додани колхозҳои ақибмонда, бо роҳи расман ба коргарон мубаддал гардондани колхозчиёни дирӯза ба амал омад. Дар натиҷаи миграцияи колхозчиён ба шаҳр шумораи синфи коргар андаке афзуд. Сафи синфи коргари Тоҷикистон дар солҳои 50 — 70 ба андозаи зиёд аз ҳисоби бақияи мусбии миграцияи байниреспубликавӣ меафзуд, ҳоло бошад, процесси акси ин ба амал меояд.

Бинобар ин дар шароити республикаи мо проблемаи ҷиддии ташаккули отряди миллии синфи коргар, ба дараҷаи ноҳияҳои дигар расондани савияи касбию техникии он ба миён омадааст. Зеро коргарони деҳот колхозчиёни дирӯза буда, психология, одату анъанаҳои кӯҳнаи худро доранд. Шуури сиёсӣ ва тайёрии маданию техникии ин қисми синфи коргар ба дараҷаи хеле паст мебошад. Онҳо аз ҷиҳати ихтисос ҳам ба меҳнати индустрӣ, набзи пуршиддати он, процесси мураккаби технологӣ на ҳамеша тайёранд. Аз афташ, сабаби бо меҳнати беихтисос, дилгиркунанда ва якранг машғул шудани бештар аз нисфи коргарони соҳаи саноат ва сохтмон дар ҳамин аст. Аксарияти онҳо намояндагони миллати маҳаллӣ мебошанд. Аз шумораи умумии коргарони то 30-солаи пурсида-

шуда 84,3 фоизашон маълумоти миёна ё миёнаи техникӣ ва 15,8 фоизашон маълумоти олӣ ва олии нопурра доштанд. Дар хусуси ҳамкории баробарҳуқуқона, саҳми баробар дар иҷрои вазифаҳои иҷтимоию иқтисодии республикаҳое, ки синфи коргар, махсусан отрядҳои миллии он, аз рӯи савияи тайёрии касбию техникӣ, ҷаҳонбинӣ ақиб мемонанд, сухан рондан нодуруст мебошад.

Номутаносибии муайяни объективӣ дар структураи зиёиёни ноҳияҳои гуногуни мамлакат низ вуҷуд дорад. Дар республикаҳои Осиёи Миёна, махсусан дар Тоҷикистон, шумораи зиёиёни миллати маҳаллӣ дар соҳаи маориф, илму маданият назар ба зиёиёни соҳаҳои дигар зиёд аст. Аз ин рӯ, норасоии кадрҳои инженерӣ-техникӣ, махсусан дар соҳаи асбобсозӣ, автоматика бештар ҳис карда мешавад. Талаботи республика ба чунин мутахассисон бештар аз ҳисоби дигар республикаҳо қонеъ мешавад, дар натиҷа бисьёр проблемаҳои дорои характери иҷтимоӣ ба миён меоянд. Ҳамин гуна номувофиқӣ дар байни кадрҳои дорои маълумоти олӣ ва миёнаи махсус низ мавҷуд аст. Бинобар ин ҳоло масъалаҳои такомулоти асоси иҷтимоию синфии муносибатҳои миллӣ, бартараф сохтани тафовутҳои дохилисинфӣ муҳиманд, ки онҳо дар савияи тайёрии идеявию сиёсӣ ва илмию техникӣ, музди меҳнат, даромади реалӣ шароитҳои коммуналию маишӣ бештар возеҳу равшан зоҳир мегарданд.

Такомулоти муносибатҳои миллӣ зарурати фаъолона ҷалб намудани ресурсҳои меҳнатиро ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ бо исрор тақозо мекунад. Ин проблемаи муҳимест, ки ба эътибор нагирифтани мо номумкин аст. Чунонки маълум аст, дар Тоҷикистон чун дигар республикаҳои Осиёи Миёна захираи қувваи коргарӣ махсусан дар деҳот бештар аст. Дараҷаи нисбатан пасти шуғли аҳолӣ дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ ба шумораи зиёди одамони синни қобили меҳнат, ба ҳиссаи бештари одамони машғули хоҷагии шахсӣ мувофиқат намекунад.

Сабаби дигари суст шудани фаъолии меҳнатии меҳнаткашони республика хусусиятҳои хоси афзоиши аҳолӣ, дараҷаи баланди таваллуд, бисьёр будани оилаҳои серфарзанд мебошад. Масалан, ба ҳисоби миёна шумораи аъзоёни оила дар Тоҷикистон назар ба Латвия ва Эстония қариб ду баробар зиёд аст. Ин ҳолат дар республикаи мо проблемаи шуғли занонро бо меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ ба миён овард. Аз як тараф — ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб намудани занон кафолати афзоиши саҳми республика ба иқтисодиёти умумииттифоқӣ аст. Аз тарафи дигар — зан-модар субъекти тарбияи ватандӯстӣ ва интернационалӣ, паҳнкунандаи маданияти муносибатҳои байналмиллӣ, нигоҳдоранда ва инкишофдиҳандаи анъанаҳо, расму оинҳо ва психологияи миллии пешқадам ё иртиҷоӣ мебошад. Ва, ниҳоят, зан-модар азнавбарқароркунандаи аҳолӣ, давомдиҳандаи ҳар умумияти иҷтимоию этникӣ-миллатҳо, халқиятҳо, гурӯҳҳои этникӣ аст. Бидуни ба эътибор гирифтани ин нуктаҳо тасаввуроти мо дар бораи интернационализм, ватандӯстӣ ва инсондӯстӣ маънии надорад. Ватандӯстии советӣ ва интернационализми советӣ мафҳумҳои дорои мазмуни мушаххасанд. Моҳияти онҳоро мавқеи фаъолонаи ҳаёти ҳар одам ташкил медиҳад. Дар ин бобат фаъолияти меҳнатӣ чун асоси инкишофи моддӣ ва маънавии фард ва ҷамъият мавқеи махсусро ишғол менамояд. Зеро интернационализм дар рафтору корҳои мушаххас ифода меёбад ва санҷида мешавад. Онро бидуни амалияю таҷриба аз худ намудан ва чун шеър ё ҷадвали қарат азьёд кардан номумкин аст.

Дар ин бобат ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб кардани ҷавонон яке аз самтҳои муҳими инкишофи муносибатҳои байналмиллӣ ва мустаҳкам намудани муносибатҳои дохилии миллатҳо мебошад. Пурсишҳое, ки дар як қатор мактабҳои миёнаи республика гузаронда шуданд, нишон медиҳанд, ки сабаби ғайриқаноатбахш будани дараҷаи касбинтихобкунии 62—64 фоизи ҷавонписарону духтарони хатмкардаи синфи ҳаштум ин аст, ки онҳо касби ояндаи худро бо маслиҳати волидон ва 46—30 фои-

зашон бо тавсияи мактабҳо ва коркунони консультацияи касбӣ интихоб мекунанд. Зиёда аз 58 фоизи ҷавонони синни қобили меҳнат баъди гирифтани маълумоти миёна ба давом додани таҳсил дар донишкадаҳои олӣ майл доранд. Ба донишкадаҳои олӣ майл доштани аксарияти мактабиён дар навбати худ аз дараҷаи нокифояи ташвиқу тарғиби касбҳо гувоҳӣ медиҳад. Зиёда аз ин, дар бисьёр мактабҳо кори касбинтихобкунӣ ноқис аст, талаботу эҳтиёҷоти хоҷагии халқи республика ва хусусиятҳои тахсис ва кооперативонии хоҷагии қишлоқ ба назар гирифта намешавад.

Баплангирии тайёр кардани кадрҳои ихтисоснок аз рӯи касбҳои зарурӣ дар омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ низ ба талаботи айём ҷавоб дода наметавонад. Ин донишкадаҳо ба ҷои 500 ихтисосе, ки ба хоҷагии халқи республика зарур аст, фақат аз рӯи 150 ихтисос кадр тайёр мекунанд. Танҳо ҳар чорумин дастпарвари мактаби миёна ба воситаи системаи маълумоти олӣ, миёнаи махсус ва касбҳои техникӣ ихтисос мегирад, яъне на ҳар кадоми онҳо ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ ҷалб шуда метавонанд. Ин ҳолатро мӯътадил шуморидан мумкин нест. Амалия нишон медиҳад, ки ҷавонони корнокарда дар коллективҳои меҳнатӣ дар бобати муносибатҳои байналмиллӣ таҷриба надоранд. Дар баробари ин «консерватизми» маълуми маданӣ, ки бо камбудиҳои маълумот, ихтисос, таносуби талабот ва таклифот ба қувваи ихтисосноки коргарӣ, инчунин имкониятҳои такмили ихтисос алоқаманд аст, гоҳо чун манбаи маҳдудияти миллӣ хизмат мекунад. Ҳамаи ин ба мувофиқ гардидани ҳаракати миграциявии аҳолии республика, аз ҷумла ҷавонон, низ таъсири манфӣ расонд. Ҳалли ин проблемаҳо дар навбати худ зарурати сохтан ва васеъ карданн сети ПТУ-ҳо ва дигар донишкадаҳои техникиро дар ҳар республика, мустаҳкам намудани базаи моддию техникии онҳо ва робитаҳои корӣ бо коллективҳои меҳнатиро тақозо дорад.

Ҳамин тариқ, аз ҷиҳати иҷтимоӣ такмил додани муносибатҳои байналмиллӣ иҷрои ду вазифаи зерини ба ҳам алоқамандро дар бар мегирад: суботкорона бартараф сохтани тафовутҳои дохилисинфӣ ва бо меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ фаро гирифтани аҳолӣ. Барои ҷалб кардани аҳолӣ ба меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ баланд бардоштани дараҷаи тайёрии касбӣ ва зеҳнӣ аҳамияти калон дорад.

Такомулоти муносибатҳои миллӣ хусусияти комплексӣ дошта, самараи он бо ҳалли комплексии масъалаҳои иҷтимоию иқтисодӣ ва давлатию территориявӣ бевосита алоқаманд аст. Маҳз барои ҳамин съезди XXVII КПСС ва Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ ба таъмини сиёсии такомулоти муносибатҳои миллӣ диққати махсус доданд. Аз ҷумла, қайд карда шуд, ки масъалаҳои муносибатҳои байналмиллиро дар зимни марҳалаи ҳозираи инкишофи Давлати сермиллати Советӣ низ бояд баррасӣ намуд. Дар ин ҷо пеш аз ҳама дар бораи истифодаи эҷодкоронаи идеяҳои ленинии централизми демократӣ, минбаъда мустаҳкам намудани асоси сиёсии ваҳдати миллату халқиятҳо, инчунин такмил додани давлатдории ҳам иттифоқӣ ва ҳам миллӣ, васеъ гардондани соҳаҳои ваколати онҳо дар иҷрои вазифаҳои иҷтимоию иқтисодӣ ва маданӣ сухан меравад.

Дар солҳои 50—60-ум дар мамлакати мо дар бораи ваколатҳои республикаҳои иттифоқӣ, вазорату идораҳои онҳо дар ҳалли масъалаҳои иқтисодӣ, иҷтимоию истеҳсолӣ, молиявӣ, сохтмон ва дигар масъалаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ як қатор ҳуҷҷатҳои қонунгузорӣ қабул шуда буданд. Онҳо барои мустаҳкам кардани мустақилият ва масъулияти вазорату идораҳои республикавӣ бешубҳа аҳамиятноканд. Дар баробари ин дар доираи комплекси ягонаи хоҷагии халқ онҳо ҳамчун асоси юридикии мувофиқ гардондани ҳамкорӣ ва ёрии ҳамдигарии миллату халқиятҳои советӣ хизмат карданд. Минбаъд бошад, ваколатҳои вазорату идораҳои марказӣ дар иҷрои ҳам вазифаҳои иттифоқӣ ва ҳам ноҳиявӣ бо фишори сис-

ри ин амалия дар зинаҳои поёнӣ, миёна ва болоии аппарати идоракунии республикаҳои иттифоқӣ тадриҷан психологияи «маркази пурзӯру ҳамадон» ташаккул ёфт, ки вай ба ҷои онҳо ҳамаи масъалаҳоро ҳамеша худаш ҳал карда метавонист. Дар натиҷа органҳои маҳаллӣ на фақат проблемаҳои калону ҷиддии дорои аҳамияти умумииттифоқӣ, балки даҳҳо масъалаҳои дигарро ба органҳои марказӣ ҳавола мекарданд, ки бисьёрии онҳоро органҳои советӣ, хоҷагӣ ва дигар органҳои республикаҳои иттифоқӣ бидуни ба кор расондани зарар ҳал карда метавонистанд. Ба чӣ оварда расондани чунин амалия ба ҳама маълум аст.

Инро дар мисоли республикаи мо нишон додан мумкин аст: дар ин ҷо сохтмони як қатор объектҳои муҳими саноатӣ, ки дараҷаи меҳнатталабии онҳо ғайрикофист, бисьёр проблемаҳои таъмини кор, манзил, экология, хизматрасонии тиббӣ ва тайёр намудани кадрҳои заруриро ба миён овардааст.

Ҳоло зарурати ғайримарказонии идоракунӣ боиси шубҳа шуда наметавонад. Дар ҳуҷҷатҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ қайд шудааст, ки собиатқадамона иҷро намудани ин вазифа талаботи объективии концепцияи ленинии худидоракунии социалистии халқ низ мебошад. Вай дар доираи иқтисодиёти умумииттифоқӣ чун заминаи муҳими иҷрои вазифаҳои интернационалӣ хизмат намуда, ба манфиатҳои ҳар миллат ва халқияти мамлакатамон комилан мувофиқ аст. Ба ихтиёри маҳалҳо, органҳои советию хоҷагии республика додани бисьёр ваколатҳо роҳи беҳтарини мустаҳкам кардани асоси сиёсии муносибатҳои байналмилалӣ мебошад.

Дар иҷрои ин вазифа муҳокима ва ба амал баровардани қарори Президиуми Совети Олии СССР «Дар бораи лонҳаи принципҳои умумии бозсозии роҳбарӣ ба иқтисодиёт ва соҳаи иҷтимоӣ дар республикаҳои иттифоқӣ дар асоси васеъ кардани ҳуқуқҳои соҳибихтиёрии онҳо, худидоракунӣ ва худтаъминкунӣ» аҳамияти калони назариявӣ ва амалӣ дорад. Дар он барои васеъ кардани доираи хоҷагидорӣ, мустаҳкам намудани базаи молиявӣ ва бюҷет, такмил додани идоракунии тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ, прогресси илмию техникӣ, сохтмони асосӣ, таъминоти моддию техникӣ ва дигар соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятии республикаҳои иттифоқӣ тадбирҳои хеле муҳим пешбинӣ гардидаанд. Хеле васеъ намудани мустақилияти иқтисодии ин республикаҳо, тақсими оқилонаи ваколатҳо дар байни органҳои иттифоқӣ, республикавӣ ва маҳаллӣ, баланд бардоштани масъулияти онҳо барои тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоии ноҳияҳо ва умуман мамлакат дар назар дошта шудааст. Ҳалли комплексии ин проблемаҳо нишон медиҳад, ки идеяи соҳибихтиёрии республикаҳои иттифоқӣ бо мазмуни воқеӣ бой карда, дар роҳи мавзун гардондани муносибатҳои байналмилалӣ хеле пеш рафта шавад. Аммо ғайримарказонӣ на бояд маънии ҳавасманд кардани худпарастии ноҳиявиро дошта бошад. Вай кӯшишҳои назар ба манфиатҳои комплекси ягонаи хоҷагии халқ афзал донистани манфиатҳои республикаи худро истисно менамояд. Ба ҳисоб гирифтани эҳтиёҷоту талаботи хоси ҳар кадом республикаи иттифоқӣ на бояд боиси аз ҳад зиёд нишон додани хусусиятҳои маҳаллӣ ва ғамхорӣ дар бораи беҳбудии миллати худ боиси эътибор надодан ба манфиатҳои дигар халқҳо гардад. Ҳоло пешгирӣ кардани ҳар гуна ҳолатҳои манфие, ки самараи ҳамкориро кам ва робитаҳои интернационалии ҳамаи миллату халқиятҳои мамлакатамонро суст мекунанд, аз ҳарвақта дида муҳимтар мебошад. Сиёсати «маркази муқтадир ва республикаҳои муқтадир»-ро, ки партия ба миён гузоштааст, танҳо дар сурати дастгирии ҳарҷонибаи республикаҳои иттифоқӣ ва ҳамаи миллату халқиятҳои мамлакат ба амал баровардан мумкин аст.

В. КОРОЛЕВ,
омӯзгори Институти хоҷагии
қишлоқи Тоҷикистон

# МИЗОНИ ДАРКИ ҲАҚИҚАТ

## *Бахшида ба 80-солагии нашри асари В. И. Ленин «Материализм ва эмпириокритицизм»*

ПАДИДА ҳар қадар муҳиму бузург бошад, шароити ба вуқӯъ пайвастани он бояд ҳамон қадар амиқтар фаҳмида шавад. Ҳар як қадами таърих бо риштаҳои ноаён бо тақдири бисьёр наслҳо пайваста аст. Ин ё он падида то ки ба хазинаи таърих ворид гардад, онро ғалбери вақту замон мебезад, вале падида, чун қузоти беғаразтарин, ки дар мавриди ҳақиқатҳо дар оянда дур ҳукм мебарорад, тасҳеҳи худро беамон дохил карда, баъзан саъю кӯшишҳои мутафаккирони бузургтаринро ҳеҷ месозад. Ва чунин ба назар мерасад, ки ҳеҷ як ҳақиқат ба фишори неруҳои аҳриманин табиат, ки худи инсон онҳоро аз ниҳонгоҳҳои он дармеорад, тоб оварда наметавонад. Инсон неруҳои табиатро тобеи худ сохта, ҳангоми барафрохтани маъбад, ки дар он ҷо, ба ақидаи ӯ, ҷону ҷисм бояд ба ҳам даромезанд, ба сифати олоту восита ба кор бурд. Вале ӯ ҳар қадаре ки ин корро бебокона карда, умед дошт олами оромиро, ки буньёд мекард, аз тазоди ҳамародаркашандаи байни шаклҳои мухталифи сукунат ва ҳаракат халос созад, ҳамон қадар бештар маҷбур буд дар зери фишори номувофиқии афзояндаи байни онҳо қомат хамад.

Сабабҳои ҳақиқии ихтилофи дохилӣ берун аз ҳаёти ҳаррӯза ва табиӣ, номукаммалии воқеан мавҷуди зиндагӣ ва давуғеҷи атрофи он мемонданд. Оинаи каҷнамои воқеият шумораи торафт зиёди афродро ба доираи прагматизми яктарафа кашида, муттафиқи худ месохт ва тамоми инсониятро гаравгони вартаи торафт фарохшавандаи байни шароити табиӣ ва иҷтимоии мавҷудияти вай мегардонд.

Таърихи прагматикӣ ҳама вақт аз он метарсид, ки ба Горгони (ҳарҷу марҷи) офаридаи худ рӯирост назар андозад. Саъю кӯшишҳои бо кӯмаки оинаи каҷнамо ҷудо кардани сари беназмӣ бошад, талафоти зиёдро тақозо доштанд. Ва то якеҳо бо зӯри теғу тӯфанг тартибот ҷорӣ менамуданд, дигарон кӯшиши дарьёфтани сирру асрори табиатро доштанд, ки он дар тӯли миллионҳо сол бо риштаҳои бофту васл ҳаёт меофарид ва дар давоми садҳо ҳазор сол мавҷудотеро, ки қобили пайдо кардани шаклҳои маъқули ҳастӣ гардид, сайқал медод. Аммо он чизе, ки тасвири барҷастаро тақозо мекард, гоҳ дар шакли асотир ё ривоят ва гоҳ дар шакли қонунҳои механика ё идеяи мутлақ ифода карда мешуд. Ҳамин тариқ, воқеият ё нисбат додани падидаи тасодуфӣ ба падидаи умумӣ ё

бо паст фаровардани падидаи умумӣ то ба сатҳи падидаи тасодуфӣ таҳриф карда мешуд.

Дар ин ҷустуҷӯйҳо рисолати раҳо додани инсониятро аз қурбонӣ ба нафъи ҳақиқат сараввал табиатшиносӣ дар ӯҳда дошт, сонӣ дар заминаи харобаҳои кашфиётҳои он таълимоти бузурги назарияҳои мухталиф бунёд карда мешуданд, ки онҳоро дар навбати худ ихтироот ва кашфиётҳои ҷадиди соҳаи табиатшиносӣ зеру забар менамуданд. Вале ин доираи сарбастаро ким-ҷӣ бояд зуд ё дер рахна месохт. Ва ин ким-ҷӣ дар васати садаи XIX ба вуқӯъ пайваст.

Ақли кунҷкови Маркси ҷавон саъю кӯшишҳои ҷӣ таҷрибакорон ва ҷӣ назариётчиёнро ҷамъбаст намуда, мефаҳмад, ки «иқтибоснома» не, тасвирот не, балки олоте ба вуҷуд овардан лозим аст, ки ба тавассути он оинаи каҷнамо, худи ҳамон оинаеро сайқал додан мумкин аст, ки маҳз маданияти инсоният, таърихи вай мебошад, ки танҳо ба воситаи маншури он табиати ҳақиқӣ аз ҷумла процессҳои воқеии гузаштаро дарк кардан имконпазир аст. Фақат тавассути тавъамии диалектикии ҳарду (тавъамии ҷиҳатҳои табиӣ ва таърихӣ) қонунҳои инъикоси ҳақиқӣ ва сохтаро беҳтар фаҳмидан мумкин аст. Лекин ба он чи ки бояд бо саъю кӯшиши бисёриҳо, боз беҳтараш бо саъю кӯшиши тамоми инсоният иҷро карда шавад, зӯри як кас ё ҳатто зӯри «70 Маркс» ҳам намерасад. Бинобар ҳамин ҳам К. Маркс ин олотро на дар шакли китоби дарсии мукаммале, ки ба туфайли он малакаи ба кор бурдани онро пайдо кардан мумкин мебуд, балки мантиқи «Сармоя»-ро боқӣ мегузорад ва дар воқеъ ҳаётӣ будан ва аҳамияти амалӣ доштани «мизони» кашфкардан худро исбот мекунад.

Баъдтар бисёр олимони борҳо кӯшиш хоҳанд кард, ки кашфиёти К. Марксро ислоҳ кунанд. Якеҳо ба ин кор аз сабаби гумроҳии беғаразона, дигарҳо аз ваҷҳи даъвои аз номи умум ва на фақат аз номи илм, ки онҳо намояндаи он буданд, баромад кардан кӯшиш ба харҷ медоданд. Вале худи ин гуна кӯшиш аллакай гувоҳи он буд, ки мунаққидони мубориз моҳияти кори анҷом додаашонро намефаҳмиданд.

Азбаски сухан на дар бораи соддакунонӣ ва ҳатто на дар бораи танзими донишҳои андӯхташуда, балки дар бораи усули пайдо кардани донишҳо, аз ҷумла дар бораи усулҳои танзими донишҳо меравад, кашфиёти баамаловардаи Маркс (мантиқи диалектикӣ)-ро ё инкишоф додан (ки инро худи ӯ ҳам ба насли оянда васият карда буд), ё онро аз худ карда (вале на аз ёд карда), дар ҳар мавриди мушаххас ба кор бурдан мумкин буд. Ва танқид кардани он чи ки худ ба ягон чизи мукаммал даъво надорад, ғояти бемаънигист.

Зимнан, аксар вақт ин танқидро маҳз онҳое мекунанд, ки худашон кӯшиш доранд саодати «лаҳзаи олӣ» (яъне оромӣ)-ро дар шакли фармонравоӣ ё рафоқати тангназарона боздошта, онҳоро ба сатҳи вазъи умумӣ ва табиии инсон бардоранд. Албатта, К. Маркс бо таълимоташ ба ин мантиқи беҷони зиндагии фарди мағрури худ дар худ сарбаста ё ҳатто зумраи ин гуна фардҳо дохил намешавад, ҳар қадаре ин мантиқ бузург бошад ҳам. Ҳақиқатан, ҳар қадар он калон бошад, таку рӯ карданаш ҳамон қадар хавфноктар буда, ҷӣ ба маънои аслӣ ва ҷӣ ба маънои маҷозӣ хатари саргумиро дорад. Маҳз ҳамин ҳолат бо бисёр большевикон ва ҳамсафони В. И. Ленин рӯй дод, ки онҳо ба тит кардани ғарами «измҳои» фалсафии нави росту дурӯғ бофташуда камар бастанд. Маҳз дарки кашфи асосии таълимоти Маркс Ленинро водор намуд 80 сол қабл аз ин ба даст хома гирифта, бо иттифоқчиёни ҳамҳизбаш (Богданов, Луначарский, Горький) ба набард дарояд ва дар айни замон ба душмани сиёсӣ (Плеханов) чун ба иттифоқчӣ муроҷиат кунад.

Шояд, дар он вақт танҳо Ленин мефаҳмид, ки сухан дар бораи кашфиёти чунин ҳақиқате меравад, ки замон барояш нахустин бор на ба сифати сарнагункунанда, балки ба сифати иттифоқчӣ ба майдон баромадааст. Бинобар ин ҳам ӯ баҳсу мунозираи худро аз равшан кардани

масъалаи асосӣ — «Оё маърӯзачӣ эътироф мекунад, ки фалсафаи марксизм **материализми диалектикӣ** аст?» (Куллиёт, ҷ. 18, саҳ. 5), яъне худи ҳамон олоте мебошад, ки ба воситаи он чизи ба васила ҳис, идрок ва муроқибаи бевосита даркнашавандаро дарк кардан имконпазир аст.

Мазмуни тамоми мунозира ба ҳар касе, ки агар андаке ҳам бо таърихи афкори фалсафӣ аз Афлотун ва Демокрит то Гегель ва Фейербах шинос бошад, фаҳмо мегардад. Вале барои Ленин дар ин мунозира на равшан кардани он масъала мақсади асосӣ буд, ки чӣ аввалия ва чӣ сонавӣ аст. Он шахсе, ки нисбат ба чизи моддӣ аввалӣ будани рӯҳ, шуур, тафаккур, чизи идеалиро тарафдор аст, ҳар қадар пофишорӣ кунад ҳам, ӯ ногузир бояд дар мавқеи материализм қарор гирад. Зиёда аз ин, ҳар қадаре ӯ ба мантиқи идеализм бовиҷдонатар ва устуворонатар пайравӣ намояд, ҳамон қадар бо зарурати бештар ба хулосаи акс хоҳад омад. Гумон аст, ки Ленин дар ин бора ҷиддӣ баҳс кунад ва нависад. Хатарро вай тамоман дар дигар чиз медид...

Кӯшишҳои то ба ҳол маълуми ба омма талқин кардани он, ки ғайр аз роҳи диалектикӣ-материалистии дарк мавҷуд будани роҳи дигар имконпазир аст, доимо ба муроҷиат ба идроки солимии чӣ фарди накӯкор ва чӣ фарди аз вазъу ҳолатҳои зиндагӣ фосидгашта, яъне ба худи ҳамон идрок қарор мегирифтанд, ки мо дар ҳаёти ҳаррӯзаамон онро ба кор бурда, ба фаҳму эҳсосотамон бовар мекунем.

Дарки воқеият дар сатҳи идроки бевоситаи он истеҳкомоти ноустувори синфи коргарро, ки кӯр-кӯрона (на бештар аз ин) ба марксизм бовар дошт, рахна намуд. Ва агар аниқтар гӯем, аксарияти пролетариат Марксро намедонист, зеро, мувофиқи қайди пурҳикматонаи В. И. Ленин, «Сармоя»-и Маркс ва бахусус боби I-и онро, бидуни амиқ омӯхтан ва фаҳмидани **тамоми** Мантиқи Гегель пурра фаҳмидан мумкин нест» (Куллиёт, ҷ. 29, саҳ. 162). Барои фаҳмидани мантиқи Гегель бошад, тамоми таърихи фалсафаро азбар кардан лозим аст. Ф. Энгельс низ дар ин хусус навишта буд. Магар дараҷаи аз ҷанбаи мазкур касб кардани мероси фалсафиро аз тарафи онҳое, ки мувофиқи мақоми иҷтимоии худ робитаи байни ҷиҳатҳои мухталифи ҳаёти ҷамъиятиро ба амал мебароранд, махсус қайд намудан лозим аст? Ҳама гуна кӯшиши заиф сохтани инҳисори идеология бо часпондани лақаби «гегелчӣ» меанҷомид, ки ин ба ҳукмномаи даҳшатоваре баробар буд, истинод ба К. Маркс, Ф. Энгельс, В. И. Ленин бошад, ҷиноят ё яке аз нишонаҳои ҳолати носолими рӯҳӣ ҳисоб мешуд. Вале ин аллакай тақдис аст. Муносибати штрейкбрехерӣ дар ҳаққи марксизм ба ҳар ҳол андаке ба таври академӣ оғоз ёфт.

Нахустин бор методологияи марксистӣ ба дастони ноӯҳдабарои на фақат файласуфҳо ва сиёсатмадорон, балки намояндагони табиатшиносии охир ва аввали асри ҳозира низ даромад. Ин ҳолат ба қатли имон ба худо дар январи соли 1905 ва боварӣ ба парчами сурхи сангарҳои Пресня осори худро гузошт, сонитар, солҳои 1907 — 1909 бошад, фалсафафурӯшии муҳмал (махизм) ба фикру ақли иртиҷоиён, ки ба муқобили нерӯҳои солими пролетариат ва зиёиён террор оғоз карда буданд, марҳами рӯҳбахше пошид.

Лекин он вақт дар ҳарду ҷониби сангарҳо тарафҳои бевосита разманда ба ҳар ҳол дар зери ливоҳои худ меҷангиданд. Вақто ки марксизм дар солҳои 30-юми қарни мо ба дастони нопок афтод, дар зери ливои он душманони ниқобдор хирад, эътиқод ва умедро тирборон менамуданд, калисоҳоро метарконданд, ки дар он ҷо эътиқод ба некӣ ва ваҳдат ҳеҷ набошад ишораи рамзӣ буданд. Маълум шуд, ки таҷдиди рӯҳияҳои харобгашта кори осон набудааст. Ва ҳеҷ ҷои тааҷҷуб нест, ки эҳёи инсониро боз аз муроҷиат ба дин ва тамаллуқ ба он, яъне аз ҷустуҷӯи навбатии яздонҳои аздастрафта оғоз кардан рост меояд.

Марксисти ҳақиқӣ дар ҳолати мавҷуд будани ҳамагуна эҳтиёҷ ба шуури динӣ, ки ҳоло иҷтимоан ба миён омадааст, бояд дар хотир дорад, ки он танҳо ба воситаи истисмори эҳсосоти инсон ба рӯҳ таскину ороми

мебахшад, ки лаҳзаҳои манфии ин эҳсосотро ба ҳар ҳол дни не, балки воқеият ба вуҷуд овардааст. Худи ҳамон эҳсосот ва ҳиссиёте, ки аз онҳо ва дар асоси онҳо махистони рус фалсафаи нав бунёд кардани будаанд. В. И. Ленин маҳз ба муқобили ҳамин бархоста, методологияи марксистиро ҳимоя менамуд.

Агар кӯшиш кунем, ки моҳияти фалсафаи Юм, Беркли, Мах ва дигарон, инчунин сабабҳои ҷонсахтӣ ва маҳсулиокии онро оммафаҳм ва чанде мӯҷаз баён намоем, овардани чунин суханони В. И. Ленин кифоя хоҳад кард: «Оё аз чизҳо ба сӯи эҳсос ва фикр рафтан лозим аст? Ё ки аз фикр ва эҳсос ба сӯи чизҳо рафтан лозим аст? Энгельс тарафдори хатти якум, яъне хатти материалистӣ аст. Мах тарафдори хатти дуюм, яъне хатти идеалистӣ аст... Кас агар ин гуна мулоҳизаро асос кунад, ногузир ба хулосае меояд, ки ба ғайр аз худи ӯ одамони дигар вуҷуд надоранд: ин соф солипсизм аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 14, саҳ. 35—36).

Бале, ман вуҷуд дорам, ҳамаи чизи боқимонда маҳсули тасаввуроти ман аст. Дар ин бобат ҳеҷ кор карда наметавонӣ. Бидуни ягон ҷустуҷӯи ҷиддии фалсафӣ бисёр содда ва фаҳмост. Дар ҳақиқат, ба дуруст будани ҳиссиёти худ шакку шубҳа овардан бисёр душвор аст, агар дар назди худ масъалаи донистани пайдоиши ҳиссиётамонро нагузорем. Ҳамаи ин ҳеҷ гап набуд, агар сухан аз хусуси «Ман»-и муҷаррад — фард мерафт. Аммо гап ҳам дар сари ҳамин аст, ки дар воқеъ ин тавр намешавад. «Ман» чун фарди воқеӣ — ин маҷмӯи донишҳои табиатшиносии илмӣ ва гуманитарӣ ё маълумот дар бораи онҳост, ки аксар дар як чизи тому воҳид байни худ ва, ниҳоят, бо воқеият рабт пайдо накардаанд. Ин гуна «Ман» фардест, ки бо муборизаи воқеӣ барои мансаб ё барои нону равғани тазминшуда, вале на барои моҳияти масъала, ки гумон аст бо иллати нопуррагии ҳиссиёт ё «ноқисулақлии касбӣ» дарк карда шавад, ниҳоят мукаммал карда шудааст. Агар илова бар ин ба чунин «Ман» қудрат дода шавад, чӣ ҷон фол дидан ё айбдор кардани К. Маркс ва ё В. И. Ленин аст, ки онон гӯё на он нақшаҳои инкишофро додаанд. Вале гап ҳам маҳз дар сари он аст, ки онҳо ҳеҷ гоҳ нақша надодаанд. Ин рӯҳияи ғуломи кундзеҳн ва ландаҳур ҷустуҷӯи зиндаи фикрро ба шиорҳо ва китобҳои дарсӣ табдил додааст. Воқеиятро бошад, ғулом чунин сохт, ки барои дар он зиндагӣ кардан сарфи ҳатталимкони ками неруҳои маънавӣ ва фикрӣ тақозо мешавад. Барои идроки шодӣ ва лаззати пурраи дарьёфта аъзои мавҷудаи ҳиссиёт кофист. Охир принципи ҷамъиятӣ будан маҳз дар ҳамин аст: кӣ зудтар кашида мегирад ё канда мегирад. Мелиоратори ғулом (на коргар) маоши аз таркондани пистазорҳо мегирифтагиашро тасаввур карда метавонад, зеро як воқеа дархол паси воқеаи дигар меояд ва ин воқеаҳо эҳсоспазиранд, мисли бастани оби дарьёҳои бузурги кӯҳу саҳроҳо, ки барои ин кор пул медиҳанд ва ба ивази он ваъдаҳои начандон илмие мешунаванд, ки гӯё пули масраф барзиёд шуда бармегашта бошад. Табиат гуноҳи ҳайвонотро «мебахшад», вале гуноҳи инсонро гумон аст, ки бахшад. Инсон худаш бояд оқибатҳои амалашро пешакӣ фаҳмад. Вай бар хилофи ҳайвонот, бо фаъолияти худ бо он чизе воқеан марбут аст, ки таърих ном дорад ва он шаклҳои ташхисшудаи макону замонро медонад, ки онҳо ғайри табиӣ вуҷуд доранд. Ин шаклҳои ташхисшудаи макону замон ба одамони имрӯза пешакӣ, ба ивази музди гарони наслҳои гузашта ва инчунин ба сокинони ояндаи сайёра ба таври қарз тақдим гардидааст.

Хонанда ҳақ дорад пурсад, чӣ тавр шуд, ки партия ва халқе, ки бо идеологияи пешқадамтарин мусаллаҳ буда, ба имтиҳонҳои соли 1908 (мубориза бо махизм), соли 1918 («Сулҳи Брест») тоб овардааст, ягон фикраи таърихи гузашта ва ҳозираи худро номбар карда наметавонанд, ки бо он фахр кардан мумкин бошад? Чӣ хел шудааст, системае, ки марксизмро қабул надорад, ба маънои муайяне нашъунамо ёфтааст? Ва магар решаҳои ин нашъунамо аз эътироф накардани марксизм дар сухан ва дар амал татбиқ кардани ҷавҳари гносеалогии он (яъне татбиқи ама-

лия чун мизони ҳақиқат) об намехӯрад. Мутаассифона, В. И. Ленин фақат сар-сарӣ ин фактро дар асари худ — «Материализм ва эмприократизм» хотирнишон мекунад. «Прогматизм» гуфтан мумкин «мӯди охирин»-и навтарин философияи америкоӣ мебошад»..., ки «... ба метафизикаи ҳам материализм ва ҳам идеализм истеҳзо мекунад, таҷрибаро ва танҳо таҷрибаро ситоиш менамояд, амалияро меъёри ягонае мешуморад (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 14, саҳ. 397—398).

Ба ин муносибат, ба ақидаи ман, роҷеъ ба дараҷаи бо методологияи илмӣ мусаллаҳ будани чӣ иделогияи буржуазӣ ва чӣ идеологияи советӣ тадқиқоти ҷиддӣ ва беғаразона гузарондан зарур аст. Дар хусуси тазоде, ки гӯё дар байни воқеият ва марксизм чун назария мавҷуд аст, магар он ҳолат факти марксистӣ нест, ки технологияи мукаммал шаклҳои бештар такмильёфтаи муносибатҳои истеҳсолӣ ва коргар, аниқтараш коркуни баркамолро тақозо дорад. Ва агар мо, бар хилофи мамлакатҳои пешқадам, то ба имрӯз аз Дицгенҳо, Қулибинҳо, «мардони архангелии» худ дурӣ ҷӯем, ба меҳнати фикрӣ пул диҳем ва дар натиҷа миллион сӯм фоида ба даст оварданӣ бошем, то ба имрӯз дар мамлакати мо тартиби маоши мутобиқ ба дараҷаи мансабу мартаба ҷорӣ бошад, пас мо соҳиби он чизе низ ҳастем, ки дорем. Ин ҳолат ҳам ба марксизм мухолифат намекунад.

Дар ҷое ки субъективизм, эҳсосот, на сарфаҳмравӣ ба моҳияти масъала нашъунамо мекунад, дар ин ҷо идеализм ҳаст. Шояд вақти он расида бошад, ки сиёсат, ҳуқуқ, шуурро доимо бо воқеияти мавҷуда андоза кунем, на воқеияти мавҷудаpo ба идеология мутобиқ созем. Охир бисьёр муҳим аст, ки мо на худамон худамонро марксист ва ворисони мустақими В. И. Ленин номем, балки рақибонамон ба воқеияти мо назар андохта, онро бо процесси диалектикӣ-материалистии тараққӣ монанд кунанд.

Асари В. И. Ленин «Материализм ва эмпириокритицизм»-ро аз нав хонда, агар тамоми шароити таърихан навишта шудани он якзайл дар назар дошта шавад, кас ба ғановати бепоёни фикру андешаҳо, саҳеҳии ифодаю таърифот ва баҳодиҳиҳо ба ҳайрат меояд. Ҷумлаю ифодаҳои ҷудогонаи аз матн канда гирифташуда дарҳол ба гапҳои бемаънӣ табдил ёфта ё ба муқобили марксизм истифода карда шуда метавонанд.

Худи В. И. Ленин дар сӯҳбат бо Пол Лафарг гуфта буд, ки китоби ӯ ба сифати китоби дарсии материализми диалектикӣ хизмат карда метавонад. 80-солагии ин таълифотро чун асари даврагии гузашта қайд кардан аз рӯи адл намебуд. Рост аст, ки табиатшиносӣ аз он замоне, ки баҳсу мунозираи В. И. Ленин бо физикҳо, физиологҳо, сиёсатбозон сурат гирифта буд, хеле дур рафтааст, вале магар касе ба ивази методологияи диалектикӣ-материалистӣ чизи дигаре пешниҳод намудааст? То ба имрӯз ҳам файласуфҳое пайдо мешаванд, ки ба сӯи ин ё он кашфиётҳо дар табиатшиносӣ ва ҳатто дар сиёсат ишорат карда, мекӯшанд фалсафаро чун илме нишон диҳанд, ки он қодир аст кашфиётҳоро ҷамъбаст не, балки танҳо асоснок кунад.

Зотан ин таълифот ягона асарест, ки дар он масъалаҳои табиатшиносӣ аз рӯи масъалаҳои мушаххас баррасӣ карда шуда, тартиботи узвии байни ҷиҳатҳои мухталифи ҳастии ҷамъиятӣ ошкор дода шудааст.

Ҳоло ки технологияи истеҳсолоти саноатӣ ба техникаи худ программа тайёркунанда ва роботкунондашуда асос меёбад, ки ин моҳияти замон буда, дар натиҷаи он табиӣ процесси бартараф гардидани зиддияти байни меҳнати фикрӣ ва ҷисмонӣ (яъне байни рӯҳ ва ҷисм) сурат мегирад, масъалаи бо рӯҳияти инсондӯстӣ фаро гирифтаи худи истеҳсолоти ҷамъиятӣ пурра арзи вуҷуд мекунад. Танҳо дар сатҳи дарки диалектикӣ-материалистии воқеият одамро дар ин соҳа гум накардан, балки маҳз дар он вайро пайдо намудан имконпазир аст. Дар ин маъно асари В. И. Ленин «Материализм ва эмпириокритицизм» мунтазири хонандаи худ аст.

«Дар рафти амалӣ гардондани сиёсати нави аграрӣ бояд мазмуни имрӯзаи кори партиявӣ, тарзу услуби фаъолияти комитетҳои партиявӣ зоҳир шавад. Онҳо бояд одамонро ба афзалияти шаклҳои нави хоҷагидорӣ бовар кунонанд».

(Аз маърӯзаи М. С. Горбачёв дар Пленуми мартии (с. 1989) КМ КПСС).

# БА ДИГАРГУНСОЗИҲОИ ДЕҲОТ — ТАЪМИНОТИ СИЁСӢ

## *Факту далелҳои «мизи мудаввар»*

ДАР ДЕҲОТ муносибатҳои нави иқтисодӣ пойдор мегарданд. Дар баробари ҷорӣ кардани пудрати бригадавӣ ва оилавӣ, иҷоракории фардӣ ва коллективӣ, гузаштан ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ меъёри баҳои самаранокии истеҳсолоти ҷамъиятӣ ва иштироки шахсӣ дар он, ҷобаҷогузории қувваи коргарӣ ва тартиби кор, хусусияти муомилаи дохилии истеҳсолӣ ва симои иҷтимоию маънавии истеҳсолотчиён хеле тағьир меёбанд. Бинобар ин кори ҳар ташкилоти партиявии қишлоқ ҳам бояд бо назардошти дигаргуниҳои ба амал омадаистода ба роҳ монда шавад. Амалияи амиқан наву калонмиқьёси роҳбарии партиявиро ба қолабҳои кӯҳнаи одатӣ мувофиқ кардан мумкин нест. Коммунистони деҳот зарурати аз шаклу усулҳои кӯҳнаи кор даст кашиданро торафт бештар ҳис мекунанд. Бо мақсади кӯмак кардан ба дарки вазъияти ҳозира, равшан тасаввур намудани пешомад, мубодилаи васеи таҷриба ва афкор маҷалла дар мавзӯи **«Хусусиятҳои кори партиявӣ дар шароити муносибатҳои нави иқтисодӣ дар деҳот»** бо фаъолони партиявии соҳаи комплекси агросаноатии вилояти Хатлон «мизи мудаввар» ташкил кард.

Вохӯрии гирди «мизи мудаввар» дар заминаи ташкилоти партиявии колхози «Россия»-и райони Шаҳртуз гузаронда шуд, ки дар он роҳбарону комитетҳои партиявии дигар хоҷагиҳои район, кормандони комитети вилоятӣ ва районии партия ширкат варзиданд. Ғайр аз он ба ҳамаи районҳои вилоят саволномаҳо фиристода, сипас ҷавобҳои омада таҳлил карда шуданд.

Ба иштирокчиёни «мизи мудаввар» саволҳои зерин пешниҳод гардиданд:

**1. Ба фикри Шумо, талабҳои асосии бозсозии кори партиявӣ вобаста баислоҳоти куллии иқтисодии комплекси агросаноатӣ чигунаанд?**

**2. Дар сурати тағьир ёфтани меъёрҳои хоҷагидорӣ ва принципҳои ташкилию структурии он меъёрҳои роли пешоҳангии коммунистон, ба ақидаи Шумо, то чӣ андоза дигар шуданашон даркор?**

**3. Ба муносибати ба амал баровардани дигаргунсозиҳои деҳот, ба назари Шумо:**

ба услуби кори органҳои интихобии ташкилотҳои партиявии қишлоқ;

ба хусусияти супоришҳои партиявӣ, тақсимоту назорати иҷрои онҳо;
дар ташаккули ташкилотҳои партиявии цехӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ;
ба мазмуи ва методикаи фаъолияти фаъолони идеологӣ чӣ гуна тағйирот дохил кардан лозим аст?

**4. Бозсозии кори ташкилоти ибтидоии партиявии Шумо бо чӣ ҷолиб аст ва Шуморо боз чӣ қонеъ карда наметавонад?**

**5. Шумо дар саҳифаҳои маҷалла доир ба кадом ҷиҳатҳои таъмини сиёсии муносибатҳои нави иқтисодӣ дар комплекси агросаноатӣ хабару мақолаҳо мутолиа кардан мехостед?**

Фаъолони партиявие, ки дар муҳокима ширкат варзиданд, ба таҳлилу баёни мукаммали мавзӯъ даъво накарда, кӯшиш намуданд, ки мавқеи хешро аз рӯи масъалаҳои ҳалталаб муайян намуда, ба вусъати ҷустуҷӯи муштараки эҷодии роҳҳои ҳалли онҳо мусоидат кунанд. Бовар дорем, бисьёр фикрҳое, ки дар рафти ин гуфтугузор баён шуданд, ба мулоҳизаҳои коммунистони ҳар минтақаи агроистеҳсолии республика мувофиқанд.

# РОЛИ ПЕШОҲАНГӢ... МЕЪЁРҲОИ ОН ЧИГУНААНД?

ДАР ҚОРИ партиявӣ серамалиеро таъмин бояд кард, ки ба вусъати дигаргунсозиҳои иқтисодӣ ва иҷтимоӣ мусовӣ бошад. Чунин буд фикри асосии мусоҳибаи гирди «мизи мудаввар»-и маҷалла дар колхози «Россия». Ҳамин гуна рӯҳия аз худи оғози гуфтугузор, аз сухани муқаддимавӣ ҳис карда мешуд...

**Қ. Ғиёсов, котиби якуми комитети партиявии райони Шаҳртуз:** Моро лозим аст мубодилаи афкор ва таҷриба кунем, фикру мулоҳиза ва таклифҳоямонро баён намоем, аз мушоҳидаву ниятҳои эҷодиамон доир ба пурсамар кардани кори партиявӣ дар шароити муносибатҳои нави иқтисодӣ дар деҳот, ба вусъатии бозсозӣ мусовӣ намудани он нақл кунем. Тасодуфӣ нест, ки ҷои вохӯрӣ колхози «Россия» қарор дода шуд. Шояд маҳз дар ҳамин ҷо ҳамон чиз дар амалияи рӯзмарра таҷассум меёбад, ки ба процессҳои амиқи дигаргунсозандаи на фақат истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, балки муносибатҳои мутақобили одамони машғули он низ хос аст. Аз ҳамаи иштирокчиёни вохӯрии сернуфузамон хоҳиш дорам: биёед ошкоро изҳори ақида карда, бо ҷаҳди умум масъалаҳои ба миён гузоштташударо равшан намоем...

**Ҷ. Латифов, сармуҳаррири маҷаллаи «Коммунисти Тоҷикистон»:** Таҷрибаи райони Шаҳртуз, аз ҷумла колхози «Россия», самаранокии шаклҳои нави хоҷагидорӣ — иҷоракории коллективӣ ва фардиро, ки деҳқонону чорвопарварон интихоб карданд, собит менамояд. Мувофиқи усулҳои нави иқтисодии роҳбарии истеҳсолот бояд роҳбарии партиявӣ ҳам ба тарзи нав ташкил карда шавад. Ба фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ танқидан баҳо дода, шаклу усулҳои онро нав карда, муҳим аст, ки вазифаҳои навбатӣ ва ояндаро равшан намоем. Дар таъмини сиёсии дигаргунсозиҳои иқтисодӣ вазифаи асосӣ на фақат зиёд кардани истеҳсоли хӯрокворӣ, балки рафъи дилхунукии деҳотиён аз замин, аз воситаҳои истеҳсолот, ба хӯҷаинони ҳақиқии на танҳо қитъаҳои замин, балки қисмати хеш табдил додани онҳо, парваридани хавасмандӣ ба меҳнати деҳқонӣ низ мебошад. Дар бораи ҳамаи ин мехостем бо шумо гуфтугузор карда, фикратонро фаҳмем, аз шумо бишнавем, ки барои баланд бардоштани роли пешоҳангиатон дар навсозии деҳот чӣ корҳо карда истодаед...

**Ч. Мирзоев, раиси колхози «Россия».** Мо аз органҳои партиявӣ ва советӣ, матбуоти республика барои дастгирии иқдому ташаббусамон миннатдорем. Кӯшиш дорем дигаргуниҳои мусбатро фузун гардонем. Ва барои ин ба мо «мизи мудаввар»-и кунунӣ кӯмак хоҳад расонид. Ху-

ди тайёрӣ ба он моро водор кард, ки бисьёр чизҳоро аз нав мулоҳиза кунем. Печдарпечии мураккаби омилҳои иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва психологиеро, ки муносибатҳои ҳозираи байни меҳнаткашони деҳотро муайян мекунанд, ҳар қадар амиқтар дарк намоед, ҳамон қадар бештар бовар ҳосил мекунед, ки тамоми кори партиявӣ-сиёсии байни онҳо бояд акнун беш аз пеш моҳирона, муассир бошад. Барои ин беҳтар донистан зарур аст, ки дар шароити ҳисоби хоҷагию иҷоракорӣ, ки ба худназорати қатъии меъёри меҳнат ва истеъмол асос ёфтаанд, худи инсон чи тавр тағьир меёбад. Деҳқони иҷоракор на иҷрокунандаи пешинаи амру фармони амалдор мебошад, ки манфиаташ бо баробарҳақдиҳию бемасъулиятӣ паст карда мешуд. Иҷора ба ӯ барои ҳарчи зиёдтар кардани маҳсули меҳнаташ мустақилии комили хоҷагӣ медиҳад. Амалияи татбиқи муносибатҳои иҷоравӣ бовар ҳосил мекунонад, ки маҳз бо ҳамин роҳ мо метавонем дилхунукшавии деҳқонро аз замин, ки аз хусуси он ҳозир Ҷӯра Латифович сухан ронд, бартараф созем.

**Ҷ. Латифов:** Аз ин бармеояд, ки коммунистон бояд дар оянда бештар бо одам сару кор дошта бошанд. Минбаъд кори партиявию сиёсӣ асосан дар ҷузъҳои поёнии истеҳсолӣ, дар байни мардум ва соҳаҳон ба шахсият таъсиррасонӣ гузаронда хоҳад шуд...

**Ч. Мирзоев:** Оре, фақат акнун метавон ба шахсият таъсир кард, зеро одамон худро чун шахсият, на чун «оммаи» бесимо, зоҳир мекардагӣ шуданд. Ва дар шуури муносибат ба кор, дар муомилаи дохилиистеҳсолӣ дигаргуниҳое ба назар мерасанд, ки мо, фаъолони партиявӣ, онҳоро дарк накарда, ба қалби деҳқонон роҳ ёфта наметавонем. Мулоҳиза фармоед. Тамоми соли гузашта мо дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ кор кардем. Дар ҳама соҳа системаи чекии назорати хароҷотро ҷорӣ намудем. Дар ҷорӣ кардани пудрати иҷоравӣ ҳам таҷрибаи аввалин ҳосил кардем — фермаи парвариши чорвои калони шохдорро ба гурӯҳи чорвопарварон ба иҷора додем, як қатор дигар соҳаҳоро низ ба ин омода сохтем. Аз оғози соли ҷорӣ бошад, ба муносибатҳои иҷоравӣ, яъне ба зинаи дуюми ҳисоби хоҷагӣ, ки модели бештар мукаммали он мебошад, тамоми колхозро гузаронда истодаем. Ҳозир дар хоҷагиамон чор шакли нави хоҷагидорӣ: пудрати бригадавии ҳисоби хоҷагӣ дар пахтакорӣ; иҷоракории коллективӣ дар чорводорӣ; иҷоракории фардӣ дар сабзавоткорӣ, истеҳсоли хӯроки чорво ва парвариши чорво дар хона; пудрати оилавӣ дар асоси иҷоракорӣ оиди истеҳсоли хелҳои гуногуни маҳсулоти хоҷагии кишлоқ ҷорӣ карда шудааст. Ҷамъ дар колхоз 287,5 гектар замини корам, 1074 сар говҳои ҷӯшоӣ ва навваси бӯрдоқишаванда, 826 сар гӯсфанд, 984 сар мурғ ба иҷора супурда шудааст. Дар даври аввал ба муносибатҳои иҷоравӣ бо колхоз 130 зироаткор ва 36 чорвопарвар гузаштанд. Чаҳор иҷоракор 350 сар ҷавонаро барои бӯрдоқикунӣ гирифта, остин барзада меҳнат карданд ва вазни миёнаи чорвои ба ҳисоби гӯшт супурдашавандаро қариб ба 400 килограмм расонданд, ки ин дар колхоз бори аввал аст... Ба туфайли иҷоракорӣ истеҳсоли гӯшт соли гузашта назар ба соли пешина дар хоҷагиамон 28 тонна афзуд, ки ин ба вазни 70 буққаи парваришёфта баробар аст. Мулоҳиза кунед, 28 тонна гӯшти иловагӣ фақат аз ҳисоби афзоиши шабонарӯзии вазни чорво, яъне аз ҳисоби зиёд шудани маҳсулнокӣ, на афзоиши саршумор, бо роҳи тараққиёти интенсивӣ, на экстенсивӣ. Бештар аз он, бори нахуст дар амалияамон коллективи хурди иҷоракорон сарфи хӯрокиро барои ҳар килограмми афзоиши вазни чорво 20 фоиз кам кард. Дар фермаи бӯрдоқикунии чорво тартиботи намунавӣ ҷорӣ буда, усулҳои пешқадами зоотехника ба кор бурда мешаванд. Дар комплекси истеҳсолкунандаи шир, ки низ пурра ба иҷоракории коллективӣ гузаронда шудааст, аҳвол ҳамин хел аст. Натиҷаҳои истеҳсолӣ қатъиян беҳтар мешаванд. Муносибат ба сарватҳои моддӣ низ ба куллӣ тағйир меёбад. Пештар хӯроки барои даҳ сар чорво тайёр кардашуда одатан базӯр барои панҷ сар мерасид. Акнун худи ҳамон говҷӯшҳо ҳамон миқ-

дор хӯрокро барои даҳ ва ҳатто ёздаҳ сар модагов мерасонанд. Зери назорати чандинтарафаи иҷоракорон касе ягон банд хасро ба хонааш намебарад. Чӣ лозим ҳам? Охир ин ҷо ҳама чиз аз онн худ. Тамоми истеҳсолот низ дар асоси ҳисоби хоҷагӣ ва худхароҷотбарорӣ ташкил шудааст. Зимнан, мехоҳам аз хусуси боз як мушоҳидаам нақл кунам. Хонаи фароғати назди ферма солиёни зиёд беодам буд. Мисли музейхона, касе ба ҷойпӯши рӯи катҳо даст намерасонд. Ҳар қадар кӯшидам қуфли дарашро канда партофта, ба намоишкорӣ хотима диҳам, мурод ҳосил нашуд. Вале ҳамин ки говҷӯшон иҷоракор шуданд, ба ин хона зуд одат карданд. Ва тасаввур кунед, ки ба он ҷо аз хонаашон телевизор, яхдон, зарфҳои гуногуни истифодаи умумӣ оварданд. Эҳтимол, худро хӯҷаин ҳис карданд...

**Чунин аст мантиқи социализми ҳақиқӣ: муносибатҳои иҷоравӣ «бесоҳибии» моликияти ҷамъиятиро барҳам дода, соҳибони қонунии он — коллективҳои меҳнаткашон, оилаҳои меҳнатӣ, меҳнатдӯстони ҳақиқиро чун ҷузъҳои таркибии моликии гуногунхели ҷамъияти социалистӣ аниқ мекунанд. Иҷрокунандагони дирӯза ба роҳбарон мубаддал мегарданд. Мақсади сиёсати иҷтимоию иқтисодии партия низ ҳамин аст. Моликияти ҷамъиятӣ, қайд кард М. С. Горбачёв дар мулоқот дар шаҳри Киев, «на фақат бояд ба халқ тааллуқ дошта бошад, балки аз тарафи он низ идора карда шавад».**

**Савол:** Азбаски системаи нави хоҷагидорӣ худ аз худ омили боинтизомию фаъолӣ гардида истодааст, оё ин аҳамияти ядрои партиявиро чун пешоҳанги коллективи колхоз паст намекунад?

**Ч. Мирзоев:** Ҳаргиз не. Зиёда аз он, роли пешоҳангии коммунистон танҳо акнун ба таври ҳақиқӣ зоҳир шуда, шаклҳои комилан мушаххас ва мазмуне пайдо карда истодааст, ки ба хусусияти роҳбарии партиявӣ мувофиқанд. Аслан, дар бораи коммунистонамон чизеро фақат дар савияи сардорони бригадаҳову мудирони фермаҳо медонистем. Он ҳам бошад, танҳо аз ҷиҳати хоҷагӣ. Аз хусуси роҳбарони бепартиявии звенои миёна ҳам айнан ҳамин буд. Тавсифи роли партиявии онон дар маҷлисҳои партиявӣ бо зикри дастовардҳои истеҳсолӣ ва камбудиҳои кор иваз мешуд. Аъзоёни КПСС аз ҷумлаи истеҳсолотчиёни қаторӣ ба шуур ва амали атрофиён чӣ гуна нақше боқӣ мемонанд? Бо таҳлили ин масъала касе машғул намешуд. Баъзан намедонистем, ки дар бригадаҳо кӣ коммунист аст, чунки онҳо аз бепартиявиён фарқе надоштанд. Дар шароити кори пештараи бемасъулиятонаи коллективӣ аҳамияти ибрати шахсии меҳнатии онҳо паст мешуд. Ва, асосиаш, ба коммунистони истеҳсолотчӣ муяссар намешуд, ки худро ба сифати сарбозй сиёсии партия пурра зоҳир намоянд, ки ин талаби асосии роли пешоҳангии онҳост...

Барои чӣ? Барои он, ки, якум, роҳбарии сиёсӣ дар амалияи ташкилотҳои партиявӣ бо роҳбарии хоҷагӣ иваз карда мешуд, ва, дуюм, бидуни тадбирҳои қатъии оиди барҳам додани сабабҳои ҳодисоти карахтӣ ягон ҷорабинии ташвиқотию тарғиботӣ натиҷаи дилхоҳ намебахшид. Бозсозӣ, қайд намуданд иштирокчиёни «мизи мудаввар», ба коммунистон имкон дод, ки роли пешоҳагиашонро дар сурати такья намудан ба асосҳои нави иқтисодӣ ва иҷтимоию ҳуқуқии муносибатҳои ҷамъиятӣ таъмин намоянд. Ин ҷо чӣ дар назар дошта мешуд.

**Ч. Мирзоев:** Обрӯю эътибори ташкилоти партиявии колхоз чун ҷорикунандаи навигариҳое, ки дар байни деҳқонон маъқул дониста мешаванд, торафт баланд мегардад. Мароқи деҳқонон ба каломи партиявӣ, ки пешомадҳои дигаргунсозиҳои революциониро дар деҳот фаҳмонда медиҳад, меафзояд. Коммунистон боз соҳиби мавқеи сарвари сиёсӣ шуда истодаанд. Ва таҷдиди мақоми меҳнатдӯсти қишлоқ, чун хӯҷаини ҳақиқӣ, қадру қимати инсонии ӯро мебардорад ва ба фаъолони партиявӣ имкон медиҳад, ки бевосита бо инсон сару кор дошта бошанд.

**И. Бақоев, котиби комитети партиявии колхози «Россия»:** Мо бояд ин амрро ривоҷу равнақ диҳем. Аз ҳама муҳимаш ҳамин аст, ки процессҳои бозсозиро дар колхоз ба ҳоли худ нагузорем, ба онҳо аз ҷиҳати сиёсӣ роҳбарӣ намоем. Бори асосии роли пешоҳангӣ ба дӯши иҷора-

корони коммунист меафтад, ки ибрати шахсии онон ҳоло аҳамияти ҳалкунанда дорад. Комитети партиявӣ онҳоро ҳаматарафа дастгирӣ мекунад ва ба корашон назорат менамояд. Мо чунин назоратро супориши махсуси партиявӣ оиди татбиқи сиёсати партия дар соҳаи аграрӣ мешуморем. Дар маҷлисҳои комитети партиявӣ ҳисоботи иҷоракорони коммунист шунида мешавад. Аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии КПСС ташаббускори ташкили гурӯҳҳои иҷоракорони дар асоси ҳисоби хоҷагӣ коркунанда гардиданд. Аввалин шуда чунин ташаббусро аъзои КПСС Рамазон Мирзоқулов нишон дода, бо колхоз дар бораи ба иҷора гирифтани замин шартнома баст ва ҳоло ҳосили баланди сабзӣ, пиёз ва тухми пиёзи тезпаз мерӯёнад. Говҷӯшони пешқадам — коммунистон Асия Акбарова ва номзад ба аъзогии КПСС Ҳуриниссо Пиронова сардори иҷоракорони гурӯҳи комплекси истеҳсолкунандаи шир интихоб гардидаанд. Ба коллективи иҷоракори комплекси бӯрдоқипарварии колхоз мутахассиси ҷавон, номзад ба аъзогии партия Юсуф Очилдиев роҳбарӣ мекунад. Дар ду комплекси камшумори чорвопарварон 7 нафар коммунистон ҳастанд, ки ядрои боэътимоди партиявиро ташкил медиҳанд. Роҳбарии 13 коллективи иҷоракорони колхоз ба коммунистон бовар карда шудааст. Онҳо аз ҷумлаи иҷоракорони қаторӣ ҳам мебошанд. Дар баробари ҷорӣ гардидани шакли нави кор бовари мардум ба коммунистон, чун ғайратмандони бозсозӣ, тарафт зиёд мешавад. Ибрати шахсии иҷоракорони коммунист иқтисодиёт ва сиёсатро узван пайваст мекунад. Роли пешоҳангии онҳо иборат аз он аст, ки меҳнаткашони деҳотро ба пурратару самараноктар истифода кардани бартариҳои муносибатҳои нави иқтисодӣ дар деҳот ва тавассути ин муносибатҳо афзалиятҳои умуман социализм ташкилу сафарбар намоянд.

**Ч. Мирзоев:** Колхозчиёни мо дар хусуси сифатҳои рафиқони коммунисташон чандон андеша намекарданд. Вале ин сифатҳо, чи тавре дидем, дар шуури онҳо таҷассум ёфтанд. Ва акнун, вақте ки ба онҳо барои бидуни дахолати касе интихоб кардани сардори иҷоракорон имконият доданд, дар бисьёр мавридҳо онҳо маҳз коммунистони масъулиятшиносу боэътимодро интихоб карданд.

**Ин ҷо сардорони партиявиро эътироф кардани аҳли ҷамъият ҷолиб аст. Аз ин чӣ хулоса метавон баровард? На фақат дар мавридҳои мазкур, балки дар рӯзгори рӯзмарра яке аз меъёрҳои асосии роли пешоҳангии коммунистон бояд фикри бепартиявиён дар хусуси онон бошад.**

## БАРОИ ШАВҚМАНД КАРДАН ИШТИЁҚМАНД БОЯД БУД

ИБРАТИ шахсии коммунисти иҷоракор бинобар он ҳам хеле муҳим аст, ки он фарқи байни қавлу амал, шиору воқеиятро барҳам медиҳад. Дар мулоқоти гирди «мизи мудаввар» ширкат варзидани Ю. Очилдиев, А. Акбаров, Ҳ. Пиронова барин намояндагони ин гурӯҳи нави фаъолони партиявӣ шавқу мароқи ҳозиронро фузун гардонид.

**Ю. Очилдиев, сардори иҷоракорони комплекси бӯрдоқипарварии колхози «Россия», номзад ба аъзогии КПСС:** Ман шодам, ки стажи партиявиам дар чунин соҳаи масъулиятноке мегузарад, ки худро ҳам аз ҷиҳати касбӣ ва ҳам аз ҷиҳати партиявию сиёсӣ санҷида, тамоми донишу қудратро баҳри бозсозӣ сарф кардан мумкин аст. Аз се ҳамкори звенои иҷоракорон ду нафарашон, яъне Рӯзӣ Абдусаидов ва Ашӯр Юсуфов комсомолону ҷавонони кордону пурғайратанд. Мекӯшам маслиҳатчию омӯзгори хуби онҳо бошам. Таҷрибаи калонсоли коллективамон — Карим Амоновро меомӯзам. Дар баробари ба иҷоракорӣ гузаштан ҳама ба афзудани самараи хоҷагидорӣ ҳавасманд гардиданд. Ба тарзи дигар кор мекардагӣ шудем ва соли гузашта назар ба соли пешина натиҷаҳои беҳтар ба даст овардем. Дар хусуси дастовардҳоямон

Чорӣ Мирзоевич сухан ронданд, ман мехостам илова кунам, ки афзоиши вазни шабонарӯзии ҷавонаҳои мо ба ҷои 350 грамми план 610 грамм, вазни чорвои парваришшавандаамон бошад, ба ҷои 650 грамм 1708 граммро ташкил дод. Ба туфайли иҷоракорӣ вазни миёнаи чорвои ба ҳисоби гӯшт супурдашаванда дар колхоз ба 381 килограмм расонда шуд, вазни баъзе гурӯҳҳои чорво ҳатто ба 552 килограмм расид. Аз рӯи шартномаи иҷора мо бояд инчунин хӯрокӣ тайёр кунем ва онро эҳтиёт намоем. Аз ӯҳдаи ин ҳама корҳо баромада истодаем...

**Ч. Мирзоев:** Ғайр аз он, Юсуф Очилдиев ба иҷоракорони фардӣ — гӯсфанду паррандапарварон, ки ба комплекси бӯрдоқипарварии иҷоракорони коллективӣ дохиланд, низ вобаста карда шудааст.

**И. Бақоев:** Вай дар байни чорвопарварон агитатор ҳам мебошад — дигаргунсозиҳои иқтисодиро басо возеҳ фаҳмонда медиҳад.

**Луқма:** Ана ҳаминаш хеле зарур — на фақат дар бораи афзоиши вазни чорво, балки баланд шудани шуури чорвопарварон ҳам фикр кардан лозим аст.

**Ю. Очилдиев:** Аз худи таҷрибаамон бисьёр чизро нақл кардану омӯхтан мумкин. Масалан, соли 1988 даромади иҷоракории мо назар ба соли 1987 се баробар афзуд. Дар мо барои кори пурмаҳсул ҳамаи шароитҳо муҳайё карда шудаанд. Ин ҷо телевизор, радио, яхдон, хонаи ободи барҳаво ҳаст. Рӯзона, ҳангоми дақиқаҳои озод ва шабона, агар кас навбатдор бошад, дар ин ҷо оромона фароғат кардан мумкин аст. Чун роҳбари коллективи иҷоракорон вазифаи худро дар он мебинам, ки масъалаҳои ҳалнашудаи ташкилию хоҷагӣ набошанд, ҳамаи камбудиҳо зуд бартараф карда шаванд, рафиқони ҳамкорам барои такомули маҳорати касбӣ ва маълумоти умумиашон имконияти бештаре дошта бошанд. Худам дар курси саввуми факультети зоотехникаи институти хоҷагии қишлоқ таҳсил мекунам, пеш аз ин техникуми хоҷагии қишлоқро аз рӯи ҳамин ихтисос хатм намудам... Дар бораи талаботу эҳтиёҷоти оилаҳои иҷоракорон ғамхорӣ карданро қоидаи ҳатмии ҳаётам медонам. Дам ба онҳо орд меоварам, дам боз ягон масъалаи мушкили рӯзгорашонро ҳал мекунам. Аз ин ҷост, ки коллектив беҳтар кор мекунаду тифоқтар мешавад.

**И. Бақоев:** Дар гузашта масъулияти коммунистони истеҳсолотчӣ басо норавшан буд. Акнун вай барои ҳар як коммунисти иҷоракор аниқ шудааст. Ӯ барои натиҷабахшии ҷорӣ кардани пудрати иҷоравӣ дар ҷузъи истеҳсолии хеш, барои вазъи маънавии коллективи хурди иҷоракорон, барои ба рафиқонаш фаҳмондани сиёсати партия ҷавобгар аст. Аҳамияти фардии ӯ дар роли пешоҳангии ташкилоти партиявӣ меафзояд. Ва агар қабл аз гузаштан ба иҷоракорӣ комитети партиявӣ бештар бо ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ сару кор дошта бошад, пас ҳозир дар байни коммунистони иҷоракор кор мебарад.

**Н. Ғуломҳайдаров, котиби комитети партиявии трести «Бешкентводстрой»:** Дар баробари ҷорӣ гардидани шаклҳои нави хоҷагидорӣ бригадаҳои калони истеҳсолие, ки дар майдонҳои васеи замин кор мекарданд, ба участкаҳои сершумори хурди мустақили истеҳсолот ҷудо мегарданд. Истеҳсолотчиён ба иҷоракорон тақсим мешаванд. Акнун онҳо ба гурӯҳҳои хурд, оилаҳои алоҳида ҷудо шуда ё алоҳида-алоҳида кор мекунанд. Бинобар ин адади объектҳои таъсири партиявию сиёсӣ меафзояд. Аз ин рӯ, қувваҳои ташкилотҳои партиявии хоҷагиҳоро аз нав ҷо ба ҷо гузошта, тарзу усулҳои кори онҳоро батафриқа кардан зарур аст.

Дар ин бобат мулоҳизаи дар ҷавоби саволномаи журнал баёнкардаи **котиби комитети партиявии колхози ба номи Ломоносов А. Ҷӯрабоев** басо мароқангез аст:

«Ба фикри ман, худи структураи звеноҳои поёнии партиявиро, ки ба тарзи нави хоҷагидорӣ мувофиқ нест, тағйир дода, ташкилотҳои партиявии цехӣ ва гурӯҳҳои партиявиро тарзе ташкил бояд кард, ки ҳар кадоми онҳо коммунистони ташкилотҳои истеҳсолию иқтисодии якхеларо муттаҳид намоянд. Чунончи, як ташкилоти цехии партиявиро коммунистони коллективҳои чорвопарварӣ дар асоси иҷораи кол-

лективӣ ташкил мекунанду дигаронро коммунистони коллективҳои иҷоракори соҳаи растанипарварӣ. Коммунистоне, ки аз рӯи пудрати иҷоравии фардӣ ва иҷораи оилавӣ бо парвариши сабзавоту мева машғуланд, гурӯҳҳои партиявии худро барпо кардаанд. Хулоса, ҳамаи аъзоёни ин ё он звенои партиявиро бояд якхелагии шароити меҳнат, умумияти масъалаҳо, ягонагии вазифаҳо муттаҳид созанд».

Котиби комитети партиявии колхози «Бешкент» Т. Худойназаров, сарварони партиявии дигар хоҷагиҳо низ ҳамин гуна ақида доранд. Котиби комитети партиявии колхози «Россия» фикри онҳоро қувват дода, дар мулоқот ва ҷавоби саволнома мулоҳизаҳои худро баён кард, ки низ мароқовар буданд.

**И. Бақоев:** Дарвоқеъ, ба тарзи нав ташкил кардани звеноҳои поёнии партиявӣ ба онҳо ва комитети партиявӣ имкон медиҳад, ки вазъияти соҳаҳои мухталифи истеҳсолиро бо камоли кордонӣ таҳлил намоянд, ба он самараноктар таъсир расонанд... Рӯзномаҳои маҷлисҳои партиявӣ ва супоришҳои партиявии коммунистонро бошад, бо назардошти тафриқаи вазифаҳои органҳои партиявию хоҷагӣ ифода кардан зарур аст. Масалан: «Вазифаҳои коммунистони иҷоракор оид ба таъмини партиявию сиёсии кори баландмаҳсули коллективҳои иҷоравӣ (на ин ки «вазифаҳои ҷузъҳои иҷоравӣ»). Ё худ: «Дар бораи вусъати фаъолияти фаъолони идеологӣ дар сектори хоҷагиҳои иҷоравии оилавӣ». Фарз кардем, ба коммунисти иҷоракор супориш додан мумкин аст, ки ду-се иҷоракори бепартиявии зироаткор ё чорвопарварро дар сектори иҷоракории фардӣ ба шефӣ гирад. Боз як хулоса: аз паси «ҳамарофарогирӣ», оммавӣ будани тадбирҳои ташвиқотию тарғиботӣ шудан лозим нест, балки ба мулоқоти фардию гурӯҳӣ бояд такья кард. Ин шаклҳои кори байни одамон дар шароити ҳозираи мустақилии хоҷагиҳои иҷоравӣ ва парокандагии иҷоракорон, ки тартиби кор ва истироҳаташонро бо ихтиёри худ муқаррар менамоянд, бештар мақбуланд.

**Ч. Мирзоев:** Оре, ҳамин тавр. Кадрҳои идеологии мо ҳоло ба гурӯҳҳои муайяни шунавандагон одат накардаанд. Ҳозир дар колхози мо одамонро аз рӯи муносибаташон ба иҷоракорӣ шартан ба се гурӯҳ тақсим кардан мумкин аст: 25 фоизашон тарафдорони мӯътақиди иҷоракорӣ буда, ба механизми амали он нағз сарфаҳм мераванд, ҳамин қадарашон, гарчи иҷоракориро интихоб кардаанд, ба сабаби чандон надонистани муносибатҳои иҷоравӣ ва эътимоднокии он шубҳа мекунанд, ниҳоят, 50 фоизашон, рӯйрост иқрор бояд шуд, чӣ будани иҷоракориро намефаҳманд... Аз ин рӯ, ин ҷо муносибати батафриқа ҳатмист, ҷидду ҷаҳди зиёде бояд кард, то ки мӯътақидии якеҳо барои эътимод пайдо кардани дигарон нигаронида шавад ва онҳоро муттаҳид сохта, ба сеюмиҳо таъсир расонем...

**Луқма:** Иҷоракориро васеътар тарғиб бояд кард.

**Ҷ. Латифов:** Дар ин бобат афкори ҷамъиятиро истифода кардан зарур. Чунончи, агар котибони комитетҳои партиявӣ, коммунистони мутахассис, коммунистони иҷоракор дар бобати муносибати дуруст ба иҷора дар оила, соҳаи истеҳсолии хеш ибрат нишон диҳанд, ин тарғиботи беҳтарину пуртаъсире мебуд. Барои шавқманд кардан иштиёқманд бояд буд.

**Ч. Мирзоев:** Ва агар мо, коммунистон — роҳбарон, шуури баланд, садоқатмандиамонро ба кор зоҳир нанамоем, агар мардум бинанд, ки раиси колхоз дар ҳақиқат барои ба амал овардани дигаргуниҳо кӯшишу ғайрат намекунад, онҳо аз паси мо нахоҳанд рафт. Мо бояд назар ба онон ояндаро ҳам бештар дарку мулоҳиза кунем, равшан тасаввур намоем, ки баъди панҷ, даҳ сол чӣ мешавад, барои оянда бояд аз ҳозир замина ба вуҷуд оварем. Амал кунем...

**Ҷ. Латифов:** Зимнан, на ба тарзи пештара амал кунем. Баъзан шунидан мумкин аст: «Акнун, рафиқон, бештар даву тоз кардан зарур!» Ин муносибати кӯҳнаи миқдорист. Ҳозир дониши бештаре зарур аст, то ки савияи роҳбар мувофиқи талаботи замони муосир бошад, фақат дар ҳамин сурат аз «даву тоз» мурод ҳосил мегардад. Вагарна ҳамаи ҷидду ҷаҳдаш барабас меравад.

**М. Баротов, котиби комитети партиявии вилояти Хатлон:** Кореро, ки мо, коммунистони деҳотро, партия ба сари он мондааст, бояд нағз донем. Барои бо камоли кордонӣ ба роҳ мондани он мо бояд ҳуқуқи маънавӣ дошта бошем, ки бо ҳар одам муносибат карда, ба ӯ моҳияти вазифаи ба миён гузошташударо фаҳмонда диҳем. Ва агар хусусиятҳои муносибатҳои нави иқтисодиро наомӯзем, роҳбарии партиявиамон ба ин кор рӯякӣ хоҳад шуд. Ба асли масъала ва моҳияти кор сарфаҳм нарафта, чи тавре ин ҷо гуфта шуд, на худ шавқманд мешавию на дигаронро иштиёқманд карда метавонӣ. Чорӣ Мирзоевич ин ҷо аз вазифаҳои нави мутахассисон сухан ронд. Дар ин бобат рафиқ Очилдиев мисоли зинда шуда метавонад. Ӯ мутахассис аст, технологияи чорвопарвариро нағз медонад, ба замми ин, аз шаклҳои нави ташкили меҳнат ва додани музди он огоҳ аст. Аз ин ҷост, ки натиҷаҳои кораш назаррасанд. Аз ин чӣ хулоса мебарояд? Ба участкаҳои иҷоракории коллективӣ, фардӣ ва оилавӣ бештар мутахассисонро фиристодан лозим аст. Дар хоҷагӣ ҳам ба сифати мутахассисон фақат шумораи ками одамони беҳтаринро мондан даркор. Бигузор онҳо дар байни иҷоракорон пул кор кунанд, на ин ки фақат мутахассис ҳисоб шаванду бас. Дар колхози «Коммунизм»-и райони Орҷоникидзеобод, ки он ҷо чанде пеш мо бо рафиқон Ғиёсов ва Одилов будем, аз 117 мутахассис ҳамагӣ 17 нафарашонро мондаанд. Боқимонда 100 нафарашон — иқтисодчиён, агрономҳо, инженерон — ба коллективҳои иҷоракорон сарварӣ намуданд. Ҳоло дар он ҷо ҳам раиси колхозу ҳам котиби комитети партиявӣ ҷавон буда, ба чунин хоҷагии калон роҳбарӣ мекунанд... Онҳо изҳор карданд, ки дар натиҷаи сари вақт фаҳмонда додани ҷораҳои андешидашуда аз мутахассисоне, ки ба истеҳсолот фиристода мешаванд, на ба комитети шаҳрии партия ва на ба органҳои болоии партиявӣ ягон шикоят наомад. Ҳозир вазифаи асосии ҳамаи ташкилотҳои партиявии соҳаи комплекси агросаноатӣ, қисми таркибии сиёсати оид ба кадрҳои деҳот ба ҳар мутахассис барои муайян кардани ҷои худ дар бозсозии хоҷагидорӣ кӯмак расондан аст.

**Инак, барои шавқманд кардан иштиёқманд будан лозим аст. Вале иштиёқмандии коммунист дар сурате мардумро ба ғайрат оварданаш мумкин, ки агар ӯ худ «даву този беҳуда» накунад, бо камоли кордонӣ амал намояд, хусусиятҳои муносибатҳои нави иқтисодиро нағз омӯхта, онҳоро дар кори партиявӣ ба назар гирад.**

## САДОҚАТ БА ПРИНЦИПҲО ДАР ПРИНЦИПНОКИСТ

БОЗ ЯК меъёри хеле муҳими роли пешоҳангии ядрои партиявии коллективи меҳнатӣ аз он иборат аст, ки худи коммунистон то чи андоза қадиранд аз дарки назариявии прицинҳои бозсозии куллии деҳот ба зоҳир кардани қатъият дар татбиқи амалии ин прицинҳо шурӯъ намоянд. Иштирокчиёни «мизи мудаввар» қайд карданд, ки тафовути байни ин ду мафҳум ҳар қадар зиёд бошад, ин ё он коммунист аз омма ҳамон қадар бештар дур мешавад.

Ҷиҳатҳои мухталифи меъёри мазкур мавриди муҳокима қарор гирифтанд. Аз ҷумла, аз хусуси норавоии духелагии идеявию маънавии коммунист, оштинопазирӣ нисбати маънидоди нодурусти сиёсати аграрию иқтисодии партия сухан рафт.

**Ч. Мирзоев:** Дар колхози мо ва хоҷагиҳои дигар баъзеҳо иҷораи заминро ҳамчун фурӯшу хариди он мепиндоранд, ки ин тамоман нодуруст аст. Охир замин манбаи беназири зисту зиндагонии тамоми халқ, моликияти давлат мебошад. Ва ҳаққи иҷора на барои замин чун мол, балки танҳо барои истифодаи он ба сифати воситаи асосии истеҳсолот гирифта мешавад. Баъзеҳо муносибатҳои иҷоравии истеҳсолиро ба ҳисоббаробаркунии соф пулӣ барои иҷора мубаддал гардонданӣ шуданд. Вале бо пул мардумро сер натавон кард. Программаи озуқавориро бошад, иҷро намудан зарур аст, барои саноат ҳам ашёи хом даркор. Ис-

тифодаи замин бояд ба талаботи муҳимтарини ҷамъият тобеъ кунонида шавад. Бинобар ин иҷоракор барои истифодаи оқилона ва барои ҷамъият муфиди қитъаи замини ба иҷора гирифтааш масъулияти молумулкӣ дорад. Мо ҳамаи инро ба иштибоҳдоштагон фаҳмонда медиҳем. Охир дар пеши назари мардум аз принципҳо даст кашидан, ба паҳншавии ҳар гуна гапҳои бофтаву сохта роҳ додан мумкин нест.

Илова мекунем, ки агар «ҳарифи» баҳс ягон коммунист бошад, ташкилоти партиявӣ ба ин эътибори бағоят калон медиҳад. Дар арафаи мулоқоти атрофи «мизи мудаввар» ба мо аз баҳси байни иқтисодчӣ, аъзои комитети партиявӣ К. Маҷидов ва яке аз иҷоракорон, аъзои партия М. Набиев аз рӯи масъалаи зерин нақл карданд: оё бо колхоз барои қитъаи замини иҷора гирифташуда ба ҷои иҷрои ӯҳдадориҳои шартномавӣ онди истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ бо пул ҳисоб баробар кардан мумкин нест? К. Маҷидов ин ақидаи ҳарифашро бо далелҳои қотеъ рад намуда, ба ӯ рӯйрост гуфт, ки ба таҳрифи идеяи иҷоракорӣ роҳ додан мумкин нест ва ба коммунист ишғол кардани ин гуна мавқеъ намезебад. Ин воқеа дар маҷлиси кушодаи партиявӣ рӯй дод. Ва дар рафти кор ба К. Маҷидов борҳо лозим омад ин ё он нуктаҳои шартномаҳои иҷоравиро, ки адолати иҷтимоиро таъмин мекунанд, ҳимоя намояд. Инро ҳуҷҷатҳои дорои аҳамияти калони онд ба ислоҳоти муносибатҳои аграрӣ тақозо мекунанд. М. С. Горбачёв дар маърӯза дар Пленуми мартии (с. 1989) КМ КПСС таъкид кард, ки «ба таҳрифи идея, кӯшиши муносибатҳои иҷоравӣ донистани чунин шаклҳои хоҷагидорӣ роҳ додан мумкин нест, ки дар ин шаклҳо худи асосҳои иҷоракорӣ шаклан тағйир ёфтаанд ва ё тамоман вуҷуд надоранд».

**М. Баротов:** Мебинем, ки сарварони партиявии хоҷагиҳои алоҳида мавқеи худро ҳанӯз муайян накардаанд... Масалан, рафиқ Мавлонов ин ҷо чизи аниқе гуфта натавонист. Ва шумо шунидед, ки ман аз ӯ бипурсидам: «Шумо, чун котиби комитети партиявии колхози ба номи Ленин чӣ гуна программа доред? Барои навсозии тарзу услуби кори партиявӣ бо назардошти шартҳои нави хоҷагидорӣ чӣ чораҳо диданиед?» Мутаассифона, баъди додани ин саволҳо ҳам ҷавобе нашунавидем. Ба ҷои сардори партиявӣ роҳбари хоҷагӣ, раиси колхоз рафиқ Ӯрунов маҷбур шуд дар бораи вазифаҳои ташкилоти партиявии колхоз нақл намояд. Ба ҳар ҳол ҳозир раисони колхозҳо назар ба котибони ташкилотҳои партиявӣ аз вазъи корҳо дар хоҷагиҳояшон бештар огоҳанд. Котибон бояд ин қафомониро зудтар барҳам диҳанд. Онҳое, ки умед доранд худро аз ҳалли проблемаҳои тезу тунд ба канор мегиранд, тушбераро хом шумурдаанд.

**Н. Ғуломҳайдаров:** Мо бояд дар байни мардум бештар кор барем, аз талабу эҳтиёҷоти онҳо ҳамеша воқиф бошем. Қабл аз ҳама, худам, котиби комитети партиявӣ, бояд ба афзалияти ислоҳоти куллии иқтисодӣ эътимод пайдо намояму баъд ба ин дигаронро бовар кунонам. Охир мардумро фақат мӯътақидон бовар кунонида метавонанд. Ва агар ман мӯътиқид набошам, бояд вазифаи котибиро ба каси дигар гузорам, ки ислоҳот ва умуман бозсозиро бо тамоми ҳастиаш пазируфта, ба татбиқи онҳо ҳаётан манфиатдор аст.

**Ч. Мирзоев:** Аз хусуси боз як ҷиҳати ба принципнокӣ мубаддал гардидани принципҳо гап заданиам... Дар бораи занони хонанишини деҳот чунин ақидаи нодуруст паҳн шудааст, ки гӯё онҳо қисми дуюмдараҷаи аҳолӣ, тайёрхӯроне мебошанд, ки аз ҷиҳати иҷтимоӣ нофаъол буда, ба ҷамъият нафъе намеоранд. Бисьёр вақт ҳатто маломатеро мешунавем: одамони бекор дар оилаатон бисьёранд? Қасе ҳаминро ба назар намегирад, ки, якум, онҳо аксаран модарони серфарзанде мебошанд, ки аъзоёни оияндаи коллективи истеҳсолиамон, меҳнаткашони соҳаҳои мухталифи фаъолиятро ба воя мерасонанд, дуюм, худи ин занҳо ҳам меҳнатдӯстони доимӣ мебошанд: то тавлиди фарзандонашон дар саҳрову фермаҳои колхоз меҳнат кардаанд, акнун, ғайр аз ташвишу тараддуди кӯдаконашон, дар участкаҳои назди ҳавлиашон барои худ ва барои фурӯш хӯрокворӣ истеҳсол мекунанд, бори гарони хонадориро ба дӯш мегиранд, ғами беҳбуди оиларо мехӯранд ва ғайра. Бо вуҷуди ин ҳама аз кафолатҳои иҷтимоӣ, аз нафақаву имтиёзҳое, ки ба коркунони

истеҳсолот дода мешаванд, маҳрум мебошанд, дар рӯзгор аз ҷиҳати моддӣ танқисӣ мекашанд. Бинобар ин мо қарор додаем, ки муносибати кӯҳнаи манфиро нисбати занони хонанишин тағйир дода, вазъи ононро аз ҷиҳати ҳам иқтисодӣ ва ҳам маънавӣ дигаргун созем. Аз ҷумла, бо занони хонанишин оид ба истеҳсол ва тавассути колхоз ба давлат фурӯхтани шир шартномаҳо баста мешаванд, ҳар яки онҳо ӯҳдадориҳои шартномавӣ қабул намуда, вобаста ба имконоташ муайян мекунад, ки дар муддати сол зиёда аз истеъмоли оилааш чӣ қадар шир истеҳсол карда, ба колхоз супурда метавонад (одатан аз 550 то 1500 килограмм). Зимнан, шири зиёдатӣ на ба ягон харидкунандаи тасодуфӣ, балки ба онҳое супурда мешавад, ки колхоз таъин кардааст бо мошини махсус таъмин намудааст. Ва бояд гуфт, ки шир дар вақти муайян ва ба миқдори муқарраркардаи шартнома муттасил қабул карда мешавад. Пули шир мувофиқи равғаннокиаш дода мешавад. Фарз кардем, агар 100 килограмм шири равғаннокиаш 3,8 фоиз супурда шавад, миқдори он 5,5 килограмм зиёд ҳисоб мешавад, чунки дар шартнома меъёри равғаннокии шир 3,6 фоиз муқаррар гардидааст. Илова бар ин, ҳисобу китоби пули шир на бо «сардори оила», шавҳар, балки бевосита бо истеҳсолкунандаи маҳсулот ба ҷо оварда мешавад. Ин обрӯю эътибори ӯро чун ҳӯҷаини хонавода баланд мебардорад, ба ӯ имкон медиҳад, ки дар ихтиёраш пул дошта бошад, ба афзудани маҳсулнокии чорвои хоҷагии деҳқон мусоидат менамояд. Ҳоло мо бо 120 зани хонанишин шартнома бастаем. Соли гузашта колхоз аз онҳо 100,8 тонна шири аълосифати равғаннокиаш баланд қабул намуд. Зайнура Нуралиева, Бибисулув Ҳаитова ва бисьёр дигарон ӯҳдадориҳои шартномавиашонро хеле барзиёд ба ҷо оварданд. Соли ҷорӣ муносибатҳои шартномавии мо самараи бештаре хоҳанд бахшид.

Рӯйдоди нодири айёми бозсозист! Ин говдӯшони хонакор мустақилии зани хонанишинро нигоҳ дошта, дар айни ҳол бо колхоз бо шакли махсуси муносибатҳои молию пулӣ иртибот доранд, ки барояшон хеле қулай ва муфид аст. Колхоз бошад, ин хел муносибатҳояшро вусъат медиҳад: ба онҳо ба ҳисоби шири супурдаашон хӯроки чорво ҷудо мекунад, барои беҳтар кардани зоти чорвояшон кӯмак мерасонад.

**Ч. Мирзоев:** Дар маҷлиси якҷояи правления ва комитети партиявии колхоз қарор қабул карда шуд: «Занони хонанишине, ки дар баробари тарбияи фарзандонашон дар иҷрои программаи озуқавории мамлакат ширкат варзида, тавассути колхоз дар асоси шартнома аз хоҷагиҳое ёрирасони хеш шири зиёдатӣ мефурӯшанд, аъзоёни колхоз ҳисобида шаванд. Ба онҳо дафтарчаи меҳнатӣ супурда, ҳуқуқи гирифтани нафақаи колхоз, путёвкаи табобату солимшавӣ, инчунин дигар имтиёзҳое дода шаванд, ки Устави колхоз пешбинӣ намудааст».

Дере нагузашта қарори мазкур дар маҷлиси умумии колхозчиён якдилона тасдиқ карда шуд. Ба занони хонанишин — дафтарчаи меҳнатӣ... Чунин аст натиҷаи тафаккури наве, ки ҳамаи дигаргуниҳои вазъи иқтисодӣ, симои иҷтимоӣ ва аҳволи маънавию психологии занони деҳотро фаро мегирад. Ҳоҷати фаҳмондан нест, ки интишори ташаббуси пурқимати колхози «Россия», хусусан дар шароити ноҳияи мо, дар сурати анъанаи серфарзандии оилаҳо ва фаровонии қувваи коргарӣ чи гуна аҳамияти калони иқтисодӣ ва тарбияи идеявӣ дорад.

**Савол:** Ин дигаргуниҳо ба бозсозии роҳбарии партиявӣ ба коллектив чӣ хел таъсир мекунанд?

**И. Бақоев:** Ташкилоти партиявӣ бояд занони хонанишинеро, ки фарзандонашонро тарбия мекунанду дар меҳнати барои ҷамъият фоиданок иштирок менамоянд, ба ҷумлаи колхозчизанони пешқадам дохил карда, онҳоро як қисми захираи афзоиши сафҳои партия шуморанд. Супоришҳои партиявиро дар байни занони фаъоли партиявӣ тавре тақсим мекунем, ки таъсири партиявию сиёсӣ дар байни занон афзуда, бошуууртарину боэътибори онҳо тадриҷан ба кори эзоҳотию ташкилотчигӣ дар ҷои истиқомат ҷалб намуда, баъд ба партия ҳам қабул карда шаванд.

Масъалаҳои барпо кардани инфраструктураи иҷтимоӣ, ки ба муносибатҳои нави иқтисодӣ дар деҳот хизмат мекарда бошад, мавриди муҳокимаи ҳаматарафа қарор гирифтанд. Ин ҷо ҳам аз коммунистон принципнокии амалӣ талаб карда мешавад.

**Ҷ. Латифов:** Афзоиши даромади иҷоракоронро таъмин намуда, мулоҳиза бояд кард, ки мақсад аз ин чист? Магар пулу молҷамъкунист? Ҳаргиз не. Ташкилотҳои партиявӣ бо кори ҳаррӯзаи оммавии сиёсӣ бояд ба он муваффақ шаванд, ки фаъолияти хоҷагӣ ба беҳбуди сифати зиндагӣ қонеъ гардидани талаботи маданию маънавии деҳқонон мусоидат кунад.

Иштирокчиёни «мизи мудаввар» ташкили ғайриқаноатбахши кори муассисаҳои маданию маиширо дар деҳот эътироф намуда, онди рафъи камбудиҳо, баланд бардоштани масъулияти коммунистон барои бозсозӣ дар ин соҳаи ҳаёти деҳот таклифҳои мушаххас пешниҳод карданд. Масъалаҳои маҳдуд кардани истифодаи меҳнати кӯдакон дар хоҷагиҳои иҷоракорон, ба муносибатҳои нави иқтисодӣ дар деҳот мутобиқ сохтани кори маданию маърифатӣ, ба ташаккули деҳқонони типи нави социалистӣ равона кардани ҷидду ҷаҳди ҳамаи ташкилотҳои ҷамъиятӣ низ аз нуқтаи назари принципнокии партиявӣ баррасӣ карда шуданд. Аз рӯи ин ва дигар масъалаҳо М. Б. Баротов, Қ. З. Ғиёсов, котиби дуюми комитети партиявии районии Шаҳртуз В. И. Постовалова, котиби комитети райониии партия Р. А. Абдуллоев, раиси комиҷроияи район Х. Н. Одилов, раиси колхози ба номи Ленин Х. Ӯ. Ӯрунов як қатор мулоҳизаҳои муфид баён карданд.

Мо пеш аз вохӯрӣ дар атрофи «мизи мудаввар» бо қитъаҳои гуногуни иҷоракорони коллективӣ ва фардии колхози «Россия» шинос шуда, боварӣ ҳосил намудем, ки мардум дар ҳама ҷо бо рӯҳияи хуб меҳнат мекунанд, муҳимаш он аст, ки вазифаю пешомадҳоро равшан тасаввур менамоянд. Хулоса онҳо ба худ, ба нафъи воқеии муносибатҳои иҷоравӣ эътимод доранд. Мабдаи ин эътимод дар кори серҷабҳаи правления, комитети партиявӣ, умури планкашӣ ва технологияи истеҳсолоти колхоз онди муҳайё сохтани таҳкурсии иқтисодии дигаргунсозиҳо, асосноккунонии илмию амалии ҳар як иқдоми гузариш ба системаи нави хоҷагидорӣ, дар омодасозии психологии колхозчиён мебошад. Ва ин ҷо партиявияти корманди хоҷагӣ ба мадди аввал мебарояд. Моҳияти он дар роҳбарии аз ҷиҳати сиёсӣ баркамоли хоҷагӣ аст, ки дар худ дарки вазифаҳои ба миён гузоштаи партия, қобилияти сарфаҳм рафтан ба вазъияти тағьирёбанда ва зоҳир кардани мустақилии эҷодӣ, маҳорати ба бозсозӣ ҷалб намудани коллективро таҷассум мекунад.

**Таассуроти умумӣ аз ин мулоқот чунин аст: ташкилотҳои партиявии соҳаи комплекси агросаноатӣ барои ба азму иродаи ҳар коммунист, ҳамаи меҳнатдӯстони саҳрову фермаҳо табдил додани қарорҳои партиявии доир ба бозсозии иқтисодии деҳот неруи бузурги эҷодие доранд, ки ҳанӯз пурра истифода карда намешавад. Дигаргуниҳои аввалине, ки коммунистон ба кори сиёсии байни мардуми деҳот дохил менамоянд, ба он шаҳодат медиҳанд, ки онҳо имкониятҳои худро пурра ба кор мебаранд.**

* * *

ДАР РАФТИ гузарондани «мизи мудаввар» ба редакция 385 нусха саволномаи маҷалла омад, ки бо ҷавобҳои кормандони комитетҳои шаҳрӣ ва районии вилояти Хатлон, котибони комитетҳои партиявии хоҷагиҳо, фаъолони партиявии соҳаҳои мухталифи кор пурра гардонда шудаанд. Редакция ба ин зуҳуроти эътимодбахши робитаи мутақобили доираи васеи хонандагон бо маҷалла тавассуҳи калон медиҳад. Ҳамаи ҷавобҳои саволнома ҳарҷониба таҳлил карда мешаванд. Мулоҳизаҳои дар онҳо баёншуда, таклифу эродҳо дар силсилаи мақолаҳо ва хулосаҳои редакция инъикос хоҳанд ёфт.

Ба тамоми ташкилотчиён ва иштироккунандагони «мизи мудаввар» изҳори миннатдорӣ карда, ба ҳамаи иштирокчиёни гуфтугузор ва хонандагон муроҷиат менамоем. Биёед таҳлили танқидона ва ҷустуҷӯи эҷодиро идома диҳем!

**Материалҳои «Мизи мудаввар»-ро барои чоп С. СУХОЯН омода кардааст.**

## ТАФРИҚАИ ВАЗИФАҲО АМАЛАН ЧӢ ТАВР АСТ?

БОЗСОЗӢ талаб намуд, ки шаклу усул ва воситаҳои кори партиявӣ бо зарурати эҳёи назарияи ленинии партия ва ҳокимияти комили Советҳо, ба тақозои ислоҳоти куллии иқтисодӣ, вусъати демократиконӣ ва ташаккули давлати ҳуқуқӣ мувофиқ кунонида шаванд. Ба усулҳои сиёсии роҳбарӣ дар асоси фарққунонии вазифаҳои органҳои партиявӣ, советӣ, ҷамъиятӣ ва хоҷагӣ гузашта мешавад. Чун дар ҳама ҷо, дар ташкилоти партиявии райони Октябрь ҳам ин раванди таҷаддуд бо рафъи душвориҳо, зиддиятҳо, омилҳои вомондагӣ марбут аст. Бинобар ин ҳоло таҳлили вазъияти соҳаҳои гуногуни фаъолияти ҳаётии район, дар асоси он муайян намудани вазифаҳои сиёсӣ, мутобиқсозии ҷидду ҷаҳди ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, ҷамъиятӣ ва хоҷагӣ оиди амалӣ гардонидани онҳо, сиёсати оид ба кадрҳо, назорати партиявӣ, вусъат додани демократия ва ба вуҷуд овардани муҳити солим дар коллективҳо вазифаҳои амалии комитети партиявии район гардида истодаанд. Чунин рӯҳия, қайд шуда буд дар конференцияи партиявии район, имконият медиҳад, ки диққати асосӣ дар кори партиявӣ-сиёсӣ ба кори аз ҷиҳати идеявӣ, ташкилӣ ва сиёсии қавӣ гардондани ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, кори амалӣ бо омма равона карда шавад.

Мутобиқи ин мо ба доираи вазифаи аъзоёни бюро, котибони комитети партиявии район тағйирот даровarда, онҳоро ба кори ташкилотчигӣ ва сиёсӣ бевосита дар ташкилотҳои партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ наздик намудем. Шӯъбаи саноату нақлиётро барҳам додем. Бо вуҷуди ин кор равнақ пайдо накард, ба ин чиз набудани мустақилият ва ташаббускории ҳақиқии комитети иҷроияи район, ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва хоҷагӣ, инчунин аппарати комитети партиявии район бо шумораи маҳдуди коркунонаш, баробарҳақдиҳӣ ба инструкторон, бо доираи вазифаҳои кӯҳна «монеъ мешуданд».

Мо доираи вазифаи инструкторонро тағйир додем, шакли роҳнамоии ғайрисоҳавии партиявиро ҷорӣ намудем. Вале таҷриба нимкора будани ин қарорҳоро нишон дод, проблемаҳои навро, ки дарку мутолиаи худро талаб мекунанд, ба миён овард. Бинобар инкишоф ёфтани ҳаракати кооперативӣ, иҷоракорӣ ва таъсиси артельҳо масъалаҳои ҷиддӣ ба миён меоянд. Моҳи январи соли ҷорӣ бюрои комитети партиявии район вазъияти кори партиявӣ-сиёсиро дар байни коммунистони артели «Маяк»-и комбинати цементи Душанбе ва артели «Диамалик»-и комбинати плавику шпати Такоб таҳлил намуд. Ҳангоми баррасии масъала бюро бо вазъияти комилан нав рӯ ба рӯ шуд. Дар шароити артельҳое, ки бо ҳисоби пурраи хоҷагӣ кор мекунанд, баъзе шаклҳои анъанавии кори партиявӣ созгор нестанд. Масалан, ҳоло вазифаҳои баланд бардоштани роли пешоҳангии коммунистон, дуруст ҷо ба ҷогузории онҳо дар соҳаҳои муҳими истеҳсолот ҳал карда мешаванд. Дар ои ҷо мисли пештара ҳал намудани ин масъалаҳо дигар имкон надорад — боздеҳи истеҳсолиро ҳар як сӯм муайян мекунад. Ин

бошад, монеаи ҳама гуна тамоюлҳои дигари шахсӣ мегардад. Шахсоне, ки хоҳиши ба партия дохил шудан дошта бошанд, дар артельҳо нестанд. Кори идеологӣ, ташвиқоти оммавӣ низ вуҷуд надорад.

Аз ин худ ба худ чунин хулоса бармеояд: ҳангоме ки ҳисоби хоҷагӣ пурра ҷорӣ мегардад, комитетҳо ва ташкилотҳои партиявӣ саросар ба ин душвориҳо дучор мешаванд. Заводи «Тоҷикгидроагрегат» ҳоло дар чунин ҳолат қарор дорад. Вале шаклу воситаҳои кори партиявӣ дар ин ҷо тағйир наёфтаанд. Пас маълум аст, ки мазмуни нави ҳаёт ва кӯшишҳои ба шаклҳои кӯҳна зӯраи даровардани он дар зиддият қарор доранд. Чун аҳвол ҳамин тавр аст, пас бояд дар шароити нав дар фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ ба таҳлили процессҳои мавҷуда, пешбинӣ намудани инкишоф ва оқибатҳои онҳо ва ниҳоят ба шаклу воситаҳои кори партиявӣ-сиёсӣ дар вазъияти нав бештар таваҷҷӯҳ дода шавад.

Оё ба ин кор фурсат ҳаст? Таҳлил нишон медиҳад, ки фурсат нест. Ташкилотҳои партиявӣ бо масъалаҳои майда-чуйдаи хоҷагӣ андармонанд.

Барои мисол ба фаъолияти комитети партиявии иттиҳодияи истеҳсолии либосдӯзии Душанбе ба номи 50-солагии СССР мурочиат мекунем, ки кори онро дар бобати роҳбарӣ ба инкишофи фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятӣ-сиёсӣ дар коллектив бюрои комитети партиявии район моҳи феврали соли ҷорӣ муҳокима намуда буд. Дар давоми ду соли охир коллектив супоришҳои планиро аз рӯи нишондиҳандаҳои асосии техникӣ-иқтисодӣ иҷро накардааст. Бо таъсири омилҳои объективии вомондагӣ, ки аз омилҳои субъективӣ ба миён омадаанд, яъне аз сабаби зоҳир карда нашудани кордонӣ аз тарафи шӯъбаҳо ва воҳидҳои иттиҳодия, набудани ёрии зарурии Вазорати саноати сабуки республика дар кори гузариш ба ҳисоби хоҷагӣ ва бо техникаи нав таҷҳизонидани истеҳсолот комитети партиявӣ натавонист аз ҳалли масъалаҳои соф хоҷагӣ, аз иҷро намудани вазифаҳои маъмурият даст кашад. Зимнан, ҳангоми ҳал намудани масъалаҳо ба кӯмаки васеи фаъолони партиявӣ, ба тамоми коллектив такья намекард. Масалан, соли гузашта комитети партиявӣ 28 маҷлис гузаронд, ки дар онҳо 105 масъала, асосан масъалаҳои хоҷагӣ, муҳокима карда шуд. Қарорҳо аксаран шакли фармонро доранд, қисми дастурии онҳо то ба 15 фикра мерасад, ки як қисмаш такрори амрҳои маъмурият мебошад. (Чунончи, дар яке аз қарорҳои комитети партиявӣ ба сармеханик амр дода мешавад, ки хатти дарзмолҳои хурдро ба кор андозад!).

Баъди ҳисоботи комитети партиявӣ дар бобати роҳбарӣ ба бозсозӣ, ки моҳи ноябри соли 1987 сурат гирифта буд, 5 маҷлиси умумии партиявӣ гузаронида шуд. Дар сурате, ки иштироки коммунистон дар маҷлис ба ҳисоби миёна 81 фоиз буд, фаъолии коммунистон фақат 3 фоизро ташкил намуд. Яке аз он панҷ маҷлис—маҷлиси ҳисоботу интихобот буд. Дар маҷлисҳои боқимонда се бор бо маърӯза директори генералӣ ва як маротиба саринженер баромад карданд. Муҳокимаи масъалаҳо дар маҷлис хусусияти соф истеҳсолӣ дошт. Бесабаб нест, ки аз 23 мулоҳизаи танқиде, ки дар маҷлис баён гардид, фақат яктои он ба истеҳсолот дахл надошт.

Фаҳмост, ки комитети партиявӣ ҷидду ҷаҳд менамояд то ба ҳар восита барои ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ-иқтисодӣ таъсир расонад. Дар ин бобат таҷрибаи муайяне ҳам ҳосил намудааст. Вале дар айни замон масъалаҳои фузудани фаъолии коммунистон, роли ташкилотҳои партиявии цехӣ, гурӯҳҳои партиявӣ ба таври мушаххас мавриди баррасӣ қарор нагирифтаанд. Кори партиявӣ, таъмини партиявӣ-сиёсии ҳисоби хоҷагӣ солҳои охир на дар маҷлисҳои умумии партиявӣ, на дар маҷлисҳои комитети партиявӣ ба таври ҷиддӣ ва амиқ таҳлил карда нашудаанд. Ва чунин вазъиятро дар аксарияти ташкилотҳои партиявии соҳаи истеҳсолоти моддии район мушоҳида кардан мумкин аст. Ба програм-

маи гузариш ба усулҳои роҳбарии сиёсӣ дар ташкилотҳои ибтидоӣ нокомӣ таҳдид мекунад.

Муносибатҳои комитети партиявии район, комиҷроияи Совети депутатҳои халқии район ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ низ моро хеле ба андеша водор намуданд. Ба назар гӯё тамоми масъала равшан аст. Бо татбиқи роҳбарии сиёсӣ комитети партиявии район бояд масъалаҳои мушаххасро бо шаклу усулҳои ба худаш хоси кор ҳал намояд. Вазифаҳо ва кори комитети партиявии район, ташкилотҳои партиявӣ тавассути Программа ва Устави КПСС, вазифаҳо ва кори комиҷроия тавассути Конституцияи СССР ва РСС Тоҷикистон, Қонун дар бораи Совети депутатҳои халқии район муайян карда шудаанд. Вале дар амал дида метавонем, ки роли Совет то чи андоза паст зада шудааст, депутатҳо аз салоҳияти худ маҳрум карда шудаанд, амалияи вазифаҳои комиҷроияро ба зиммаи худ гирифтани комитети партиявии район то чи андоза амиқ реша давонидааст ва комиҷроия ҳам, дар навбати худ, роли иҷрогари итоаткорро ба худ гирифтааст. Дар натиҷа комитети партиявӣ он чиро, ки кишта буд, дарав намуд.

Бо қабул кардани бисьёр қарорҳои муштарак, мудохилаи бевосита ва на ҳамеша босалоҳиятона ба корҳои хоҷагӣ худи комитети партиявии район дар банди корҳои хоҷагӣ монд. Бо ин гуна муносибат вай масъулиятро ба корҳои иҷтимоӣ-иқтисодӣ аз зиммаи комиҷроияи район гирифт ва худро аз имконияти объективона таҳлил намудани кор ва назорат ба он маҳрум намуд.

Диққат ба кори партиявӣ-сиёсӣ дар байни омма суст шуд. Ва аз ҳама бадтараш ин аст, ки дар коркунони советӣ ва хоҷагӣ усули тафаккури директивагӣ ва амал аз рӯи принципи: бе дастури комитети партиявии район як қадам ҳам гузоштан лозим нест, ба амал омад. Комитети партиявии район тамоми бори хоҷагиро ба дӯши худ гузошта, ҳалли тамоми масъалаҳоро ба дасти худ гирифта, дар воқеияти амр, аз рӯи фаҳмиши оддӣ, ба айбдори ҳама корҳо мубаддал шуда монд. Масъалаҳоро дар маҳалҳо ҳал мекарданд, одамонро ба комитети партиявии район равон мекарданд, вале дар он ҷо аз сабаби мавҷуд набудани воситаҳо барои ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ ба одамон кӯмаки зарурӣ расонда намешуд. Чунин вазъият имрӯз ҳам ба ҳоли худ боқист. Гузаштан ба усули роҳбарии сиёсӣ дар ин савия ҳам ҳоло норавшан аст.

Ҳамаи ин бюрои комитети партиявии районро водор намуд, ки дар масъалаи фарқ кунондани вазифаҳо бояд пленум гузаронад. Бюро ин масъаларо ғайрирасмӣ муҳокима намуд, 27 январь бо унвони «Дар бораи тадбирҳои аввалиндараҷа оиди фарқ кунонидани вазифаҳои ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, ҷамъиятӣ ва хоҷагии район» рӯзномаи пленумро муайян кард.

Дар рафти шиносоии пешакӣ бо маърӯза, лоиҳаи қарор ва дигар материалҳои пленум, дар рафти кори он беш аз 50 таклифу мулоҳизаҳо пешниҳод карда шуданд. Дар пленум ақидаҳои гуногун садо доданд, вале тадбирҳои аввалиндараҷа оиди фарқ кунонидани вазифаҳо, ки бюро пешниҳод карда буд, маъқул дониста шуданд.

Солҳои қабл дар амалияи комитети партиявии район, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ унсурҳои маъмуриятчигӣ, муносибати технократӣ реша давонда буданд. Дар бисьёр мавридҳо сабаби инро номуназзам будани идораи иқтисодиёт, вуҷуд надоштани механизми бояду шояд самарабахши хоҷагӣ, дуруст баҳо дода нашудан ба омили инсонӣ ба қалам медоданд.

Вале ҳоло вазъият тағйир меёбад. Мувофиқи қарорҳои съезди XXVII КПСС, қарорҳои органҳои партиявӣ ва советии республика дар бобати такмили механизми хоҷагӣ тадбирҳои васеъ ба амал бароварда мешаванд, усулҳои иқтисодии идоракунӣ, ки ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ асос ёфтааст, ҷорӣ карда мешаванд, мустақилияти корхонаҳо ва иттиҳодияҳо васеъ ва дар айни замон масъулияти онҳо зиёд карда меша-

вад. Дар ин гуна шароит, табъан, ба кори роҳбарии партиявӣ ба иқтисодиёт ва тараққии иҷтимоӣ дигар хел муносибат кардан лозим аст.

Ба назар гӯё ин кори тамоман содда аст: агар ба комиҷроия, органҳои идора ва роҳбарони хоҷагӣ вазифаҳои хоҷагиро супурда, вазифаи роҳбарии сиёсӣ ба ӯҳдаи комитети партиявии район гузошта шавад, масъала ҳал мешавад. Ва боз аз ин ҳам соддатар: ба миён гузоштани вазифаҳо дар соҳаи иҷтимоӣ-иқтисодӣ шакли асосии фаъолияти комитети партиявии район бошаду роҳбарони корхонаҳо ҳамроҳи комиҷроияи район бигзор ба тараққӣ додани иқтисодиёт ва соҳаи иҷтимоӣ машғул шаванд. Мутаассифона, дар сурати гузаштан ба ҳисоби хоҷагӣ дар бисьёр коллективҳо чунин ҳам шуд. Ташкилотҳои партиявӣ аз ин процесс худашонро дур кашида, гумон карданд, ки тайёр намудани ҳуҷҷатҳои нормативӣ кори шӯъбаҳои иқтисодӣ, роҳбарони корхонаҳо буда, барои ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ чизи асосӣ аст. Вале чизи асосӣ на ин аст, балки тағйир додани рӯҳияи одамон, барои кор дар шароити нави идоракунии хоҷагӣ аз ҷиҳати иқтисодӣ ва сиёсӣ тайёр намудани оиҳо мебошад. Пас маълум мешавад, ки чунин муносибати саҳлангороиа ба кор, ки он фақат бо қарор қабул кардан маҳдуд мегардад, натиҷаи матлуб дода наметавонад.

Бояд дар бораи он ҳам рӯирост гуфт, ки одамон ба бозсозӣ аз рӯи натиҷаҳои фаъолияти иҷтимоӣ-иқтисодӣ баҳо медиҳанд. Ва чунин пиндоштан хатои азим аст, ки роли комитети партиявии район, ташкилотҳои партиявӣ фақат бо гузориши вазифаҳои оянда маҳдуд мешавад. Мо наметавонем ва набояд интизор шуда нишинем, ки одамон дастурҳои моро иҷро намоянд. Ингуна содда фаҳмидани моҳияти тафриқаи вазифаҳо ба ҷуз зарар самараи дигаре нахоҳад дод. Вазифаи асосии мо аз он иборат аст, ки роҳбарии сиёсӣ ба соҳаҳои хоҷагии халқ таъмин гардад, коммунистоне, ки дар он соҳаҳо кор мекунанд, ҳатталимкон ба иштироки фаъолона дар ҳалли масъалаҳо ташвиқ гарданд. Ва кори сиёсӣ бояд бо кори ташкилӣ баҳри таъмини бечунучарои натиҷаи ниҳоии фаъолияти хоҷагӣ зич алоқаманд карда шаванд.

Ба ибораи дигар, баробари фарқ кунондани вазифаҳо, ташкилотҳои партиявӣ ба ҳалли вазифаҳои иҷтимоӣ-иқтисодӣ на бо роҳи мудохилаи мустақим, балки ғайримустақим таъсир мерасонанд. Дар фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ бояд чор самти асосӣ: инкишофи мустақилияти роҳбарон, баланд бардоштани масъулияти роҳбарон ва коллективҳо, таъмини ҳисоби хоҷагӣ бо шаклу усулҳои кори партиявӣ, равнақи демократияи истеҳсолӣ муайян карда шаванд. Барои ҳалли ин вазифаҳо, барои таҳлили ҷиҳатҳои сиёсии ҳаёти иқтисодӣ пленум ҳайати комиссияи иҷтимоӣ-иқтисодии комитети партиявии район ва қоидаи кори онро тасдиқ намуд. Таъсиси шӯрои котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявии саноат, сохтмон, нақлиёт, хидмати маишӣ ва савдо дар назар дошта шудааст. Таклиф дар бораи истифодаи чунин шаклҳои анъанавии кор, монанди муҳокима намудани масъалаҳои таъмини партиявӣ-сиёсии ҳисоби хоҷагӣ, ҳисоботдиҳии коммунистон-роҳбарони хоҷагӣ дар маҷлис, бюро ва пленумҳои комитети партиявии район, мустаҳкам намудани табақаи партиявӣ дар соҳаҳои пурмасъулияти хоҷагӣ, назорат ба ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ-иқтисодӣ мавриди дастгирӣ қарор ёфтааст.

Ба инкишофи демократияи истеҳсолӣ диққати калон дода мешавад. Ба ин мақсад пленум дар бораи таъсиси иттиҳодияи раисони шӯрои коллективҳои меҳнатии район қарор қабул намуд. Бисьёр чизҳо ба мавқеи шӯрои коллективҳои меҳнатӣ марбут аст. Барои ин фақат ду мисол меоварам. Моҳи декабри соли гузашта коллективи корхонаи «Тоҷикстройремонт», ки муратгабу нағз кор мекард, ба муқобили қарори худсаронаи ташкилоти болоӣ дар бораи ба ҳайати иттиҳодияи навбуньёд гузаронидани коллектив эътироз намуд. Ташкилоти партиявӣ шӯрои коллективи меҳнатиро дастгирӣ намуда, барои ёрӣ ба комитети

партиявии район ва газетаи шаҳрӣ мурочиат кард. Мавқеи коллектив ҳимоя карда шуд. Бо камоли боварӣ гуфтан мумкин аст, ки обрӯи ташкилоти партиявӣ мустаҳкам гардид.

Дар управлениями таъмиру сохтмони Иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолии «Точикстройматериалы» вазъият ба таври дигар аст. Коллектив дар ҳолати душвори иқтисодӣ қарор дорад. Дар ин чо шӯрои коллективи меҳнатӣ мавчуд нест, ташкилотҳои партиявию касабавӣ мавқеи муайяни худро надоранд. Қарори роҳбарони иттиҳодияи мазкур дар бораи ба нчора додани управлениями таъмиру сохтмон худ ба худ боиси норозигии коллектив, нахостани такмили шакли хочагидорӣ, ки барои беҳбуди вазъияти худи коллектив нигаронида шудааст, гардид. Дар чое, ки механизми хочагӣ дар асоси демократӣ такмил дода мешавад, дар он чо худшиносии коллективҳо афзуда, роли онҳо ҳамчун соҳибони ҳақиқӣ дар истеҳсолот баланд мешавад.

Вале дар соҳаи демократияи истеҳсолӣ ҳам аллакай дар байни марказият ва демократия ихтилофот ба мушоҳида мерасанд. Чунончи, ба 12 шӯрои коллективҳои меҳнатӣ роҳбарон сардорӣ мекунанд. Охир роҳбарон бе ин ҳам дорои салоҳиятҳои зиёд мебошанд, бинобар ин вақти он расидааст, ки аз яккасардории бюрократӣ ба алоқамандкунии яккасардорӣ ва коллективият гузашта шавад. Ё мисоли дигар. Раиси шӯрои коллективи меҳнатии фабрикаи тамоку чунин мешуморад: вазифаи вай дар бораи қарори шӯрои коллективи меҳнатӣ бо роҳбар маслиҳат кардан ва вазифаи аъзоёни шӯро ба он овоз додан аст. Кор ба чое расидааст, ки аз қарор дар бораи ба вазифаи купажистӣ гузаронидани Т. Н. Забавина худи ӯ хабар надорад. Пас амали шӯрои коллективи меҳнатӣ аз волюнтаризм чӣ фарқ дорад? Оё он бо демократикунонӣ умумияте дорад? Албатта, ба ин фақат чавоби манфӣ додан мумкин.

Масъалаҳои иқтисодиро бо усулҳои сиёсӣ ва баръакс ҳал кардан мумкин нест. Вале ин чунин маънӣ надорад, ки барои ҳал кардани масъалаҳои иқтисодӣ масъулият аз дӯши ташкилотҳои партиявӣ гирифта мешавад ва онҳо гӯё «соф» бо сиёсат машғул мешаванду бас. Сухан аз хусуси он меравад, ки онҳо натавонанд бо идоракунии истеҳсолот машғул шаванд. Ин вазифаи онҳо нест. Вазифаи онҳо-вазифаи сиёсӣ, ташкилотчигӣ, тарбиявӣ буда, ба вусъати фаъолии меҳнатӣ ва чамъиятӣ-сиёсии коллективҳо, инкишоф додани демократияи истеҳсолӣ, баланд бардоштани роли пешоҳанги коммунистон ва масъулияти онҳо, таъмини партиявӣ-сиёсии ҳисоби хочагӣ нигаронида шудааст.

Дар рафти муҳокимаи масъала дар пленум дуруст фаҳмида нашудани чиҳатҳои назарӣ ва амалии тафриқаи вазифаҳо, хусусан дар соҳаи ичтимоӣ-иқтисодӣ, ошкор гардид. Равшан шуд, ки барои ҳалли масъалаи дар пешистода кори асосӣ бояд дар ташкилотҳои партиявӣ бурда шавад.

Дар пленум таклифҳо ба амал омаданд, ки барои муҳокимаи масъалаи тафриқаи вазифаҳо мачлисҳои партиявӣ гузаронида, барои котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дастурҳои методӣ тартиб дода шаванд. Пленум ин таклифҳоро қабул намуд.

Барои иштирок намудан дар кори мачлисҳои партиявӣ аъзоёни бюро, комитети партиявии район ба сифати маърӯзачиён чалб карда шудаанд. Ба мақсади расондани кӯмак ба онҳо тезисҳо, тавсияҳои методӣ тартиб дода шудаанд. Тарзу усули тайёр намудан ва гузаронидани мачлисҳо дар соатҳои ахборотдиҳӣ якчоя бо котибони ташкилотҳои партиявӣ муҳокима карда шуд.

Ҳоло натичаҳои аввалини муҳокимаи масъалаи фарқ кунонидани вазифаҳо дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бо диққат таҳлил карда мешаванд, ҳамаи онҳо аз душвориҳо ва ихтилофоти чиддие, ки дар гузариш ба усулҳои сиёсии роҳбарӣ вучуд доранд, шаҳодат медиҳанд. Масалан, дар ташкилотҳои соҳаи истеҳсолоти моддӣ бештар чунин ақида мавчуд аст, ки тафриқаи вазифаҳо имкон надорад. Аз тарафи дигар,

бисьёр касон тафриқаи вазифаҳоро ҳамчун аз роҳбарии соҳаи иҷтимоӣ-иқтисодӣ дур шудани комитети партиявии район ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мефаҳманд. Зимнан, онҳо бояд бо кори идеологӣ машғул шаванд. Дар ташкилотҳои партиявии камшумор ва хусусан дар соҳаи ғайримоддӣ, муносибат ба тафриқаи вазифаҳо боэътиборона аст, мегӯянд, ки мо ҳеҷ чизи ҷудо мекардагӣ надорем! Аксарияти баромадҳо чунин оҳанг доштанд, ки бигзор ҳар кас бо кори худ машғул шавад — аз ҷумла ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, ҷамъиятӣ, хоҷагӣ — онгоҳ ҳеҷ чизро ҷудо кардан лозим намешавад.

Дар фаҳмиши ин масъала муносибати догматикӣ низ зоҳир мешавад. Ислоҳоти сиёсӣ идома дорад, самтҳои асосии он дар материалҳои съезди XXVII ва Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС зикр ёфтаанд. Ҳоло дар ин роҳ қадамҳои аввалин гузошта шудаанд. Ва чунин шуморида мешавад, ки ҷудо намудани вазифаҳо кори органҳои марказӣ мебошад. Онҳо сару сомони инро меёбанд, дастур медиҳанд ва мо ин дастурҳоро иҷро мекунем. Дар ин бобат чунин савол: «Оё оиди тафриқаи вазифаҳо дастури махсуси КМ КПСС, КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва комитети партиявии шаҳр вуҷуд дорад, ё не», ки дар маҷлиси партиявии иттиҳодияи нонпазии Душанбе садо дод, қобили қайд аст.

Ва, албатта, бисьёр баромадкунандагон дар атрофи масъалаҳои соф хоҷагӣ муҳокима меронданд. Ақида, таклиф ва мулоҳизаҳои гуногун баён карда мешуданд. Як чиз хурсандибахш аст, ки дар маҷлис бетарафон набуданд. Аксарияти коммунистон бо камоли манфиатдорӣ муҳокима мекунанд. Аммо маданияти пасти сиёсӣ ва хусусан тайёрии сусти назариявии як қисми коммунистон, умед бастани онҳо ба қудрати дастуру амрҳо барои дарк ва амалӣ намудани қарорҳои пленуми комитети партиявии район бисьёр халал мерасонад. Ин вазъият комитети партиявии районро водор намуд, ки оид ба таъмини идеологии фарқ кунондани вазифаҳо чорабиниҳо тартиб диҳад.

Дар айни замон дар баромадҳои коммунистон чунин ақидаҳо ҳам садо медиҳанд, ки чорабиниҳои аввалиндараҷаи комитети партиявии районро оиди фарқ кунондани вазифаҳо дар соҳаи идоракунии процессҳои иҷтимоӣ-иқтисодӣ ба таври ҷиддӣ такмил менамоянд. Чунончи, директори генералии Иттиҳодияи истеҳсолии нонпазии Душанбе, коммунист Д. И. Иброҳимов қайд намуд, ки дар шароити тафриқаи вазифаҳо бояд ҷиҳати иҷтимоии фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ пурзӯр карда шуда, комитети партиявии район якҷоя бо комиҷроияи район масъалаи таъсиси мактаби тарбияи роҳбарони хоҷагиро андешанд. Коммунист Н. Чесноков (Иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолии «Тоҷикстройматериалы») таклиф намуд, ки омӯзиши сиёсии коммунистон доир ба ин масъала беҳтар карда шавад. Аъзои партия М. Маренкова (заводи вино) дар баромади худ як навъ фикрҳои дигаронро чунин ҷамъбаст намуд. «Комитети партиявии район кори хуб ва муҳимро андешида аст, вале инро якбора иҷро кардан имкон надорад».

Ин суханон одилонаанд. Агар масъалаҳои ба миён гузошташударо бо он коре, ки комитети партиявӣ анҷом медиҳад, муқоиса кунем, равшан мебинем, ки дар бобати фарқ кунондани вазифаҳо, қатъиян тағйир додани мазмун, тарзу усулҳои кори партиявӣ ҳанӯз фақат қадамҳои аввалин гузошта шудаанд. Пленум гузашт, вале ин ибтидои кор аст. Кори зиёде дар пеш мебошад. Бояд ба он зиддиятҳои ҷиддие хотима дода шаванд, ки онҳо бо кӯшишоти ба шаклҳои кӯҳнаи кор зӯран ҷой гирондани мазмуни нав, бо мушкилоти инкишофи демократияи истеҳсолӣ ва ҳанӯз вуҷуд доштани усулҳои ҷонсахти роҳбарии маъмурӣ-фармонфармоӣ, бо душвориҳое, ки аз паст будани маданияти сиёсии баъзе коммунистон ба миён меоянд, вобаста мебошанд.

**А. КОСТЫРЯ,**
**котиби дуюми комитети партиявии**
**райони Октябрь, номзади илми таърих.**

# АЗ ҲОКИМИЯТИ ЗОҲИРӢ— БА ҲОКИМИЯТИ ВОҚЕЙ

*Сӯҳбат бо депутатҳо, коркунони партиявию советии райони Панҷ*

**Марҳалаи ҳозираи бозсозӣ дар назди мо вазифа гузошт, ки назарияи навсозии ҷамъият, принципҳои ленинии сохтмони онро дар ҳаёти воқей таҷассум гардонем. Барои ин заминаҳои зарурӣ муҳайё шудаанд. Ва дар ин бобат аҳамияти таърихии Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС, ки роҳҳои тараққиёти минбаъда ва такомули процессҳои бозсозиро муайян намуд, баҳснопазир аст. Дар резолюцияи конференция «Дар бораи демократикунонии ҷамъияти советӣ ва ислоҳоти системаи сиёсӣ» ба таҷаддуди ҳокимияти комили Советҳои депутатҳои халқӣ диққати басо калон дода шудааст. Солҳои охир мо шоҳиди иқдомҳои мушаххасе дар ин ҷодаи ҳаёти мамлакатамон мебошем. Вале Советҳо фақат ҳамон вақт бо тамоми қудрат амал мекунанд, ки агар дар ҳар маҳалла, район, шаҳр ва вилоят ҳуқуқи хӯҷаини ҳақиқиро соҳиб шаванд. Аз хусуси корҳое, ки дар ин бобат дар райони Панҷи вилояти Хатлон ба ҷо оварда мешаванд, роҳбари кооперативи пахтакории колхози ба номи Дзержинский З. Қаландарова, директори совхози ба номи Мирзоянц, депутати Совети депутатҳои халқии вилояти Хатлон А. САФАРОВ, ҷонишини раиси комиҷроияи райони Панҷ А. ДАВЛАТОВ, котибони якум ва дуюми комитети райони партия А. НИЕЗМАМАДОВ ва А. А. БЫКОВА ва раиси колхози «Роҳи Ленин» М. РАҲИМОВ нақл мекунанд. Барандаи мусоҳиба мухбири мо Ю. СЕМЕНОВ.**

## *СОВЕТҲОРО НА ИВАЗ, БАЛКИ РОҲНАМОИЮ КӮМАК БОЯД КАРД*

**— Маълум аст, ки ба бисьёр душвориҳои ҳозираи иқтисодӣ ва зиддиятҳои иҷтимоии мо камбудиҳои системаи сиёсӣ боис шуданд, ки ислоҳоти онро партия дар Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС ба мадди аввал гузошт. Дар тӯли даҳсолаҳо вазифаҳои хоҷагию идоракуниро асосан аппарати партиявӣ иҷро мекард, усулҳои фармонфармоию маъмурии идоракунӣ паҳн шуда буданд. Ин амалия дар органҳои партиявии поёнӣ ҳам ҷорӣ гардид. Ва тасодуф нест, ки яке аз вазифаҳои муҳимтарини ислоҳоти суратгирифтаи системаи сиёсӣ тафриқи вазифаҳои органҳои партиявию советӣ мувофиқи концепцияи ленинии роли партия ҳамчун пешоҳанги сиёсии ҷамъият ва роли Советҳо чун олати ҳокимияти халқ мебошад.**

**Мехостем фаҳмем, ки ин кор дар райони Панҷ чӣ сон сурат гирифтааст.**

**А. Ниёзмамадов:**

— Ҳам ислоҳоти вусъатьёбандаи системаи сиёсат ва ҳам тафриқаи вазифаҳои органҳои партиявию советӣ ва хоҷагӣ тақозои худи рафти тараққиёти ҷамъият мебошад. Дар ҷаҳони муосири торафт мураккабшаванда, дар айёми навсозии куллии ҷамъиятамон, дар замони даст кашидан аз усулҳои тавассути дастуру фармон идора кардани соҳаҳои иқтисодӣ ва иҷтимоию сиёсӣ, партия мебоист аз вазифаҳои барояш нохос раҳо ёфта, ба кори амиқи сиёсӣ машғул шавад, дар роҳи таъмини ҳокимияти комили Советҳо чун асоси давлатдории социалистӣ ва худидоракунӣ қадами қатъие ба пеш гузорад. Зарурати ин амр хусусан дар Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ равшан гардид. Маҳз пас аз Конференция дар ин бобат дар мамлакатамон тадбирҳои нахустин ба амал бароварда шуданд.

Ташвиш додан ва баҳудаву беҳуда ба комитети райони партия даъват намудани кормандони советиро бас кардем, қабули қарорҳои муштараки бюро ва комиҷроияи районро ба ҳадди ақалл кам кардем, дар ҳуҷҷатҳои партиявӣ дастурдиҳӣ ба Советҳо барҳам дода шуд. Муносибат ба тартиб додани плани перспективии кори органҳои партиявӣ ва советӣ низ ба куллӣ тағйир ёфт. Мо амалан аз амалияи дар маҷлиси бюрои комитети райони партия муҳокима кардани масъалаҳои сирф хоҷагию иқтисодӣ даст кашидем ва онҳоро ба ихтиёри комиҷроия додем.

**А. Давлатов:**

— Ман дар органҳои советӣ беш аз 15 сол боз кор мекунам, вале Советҳо чунин имкониятҳои ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёти район таъсир расонданро ҳеҷ вақт надоштанд. Ҳамаи риштаҳои ҳаёти иқтисодӣ ва иҷтимоӣ дар комитети райони партия пайваст мешуданд. Дар ҳамон ҷо амалан тамоми масъалаҳои планкашӣ, тақсимоти масолеҳи фондӣ, техника, мошинҳои сабукрав, бисьёр вақт ҳатто манзил ҳал карда мешуданду комитети иҷроия ин ҳамаро фақат ба тарзи бояду шояд расмӣ мегардонд. Коркунони органҳои советӣ дар ҳамаи маҷлисҳою дигар тадбирҳои комитети райони партия иштирок карданашон зарур буд, дар ин маҷлисҳо ба онҳо дастуру супоришҳои зиёд дода мешуданд. Аммо ба тадбирҳои мо таклиф намудани коркуни партиявӣ ва ҳатто аъзои комитети иҷроия басо мушкил аст.

Акнун аҳвол тамоман дигар шудааст. Комитети иҷроия ҳамаи масъалаҳои доираи салоҳияташро мустақилона ҳал мекунад. Агар собиқан ҳар коркуни хоҷагӣ бо тамоми масъалаҳояш ба комитети райони партия мерафта бошад, акнун ӯ роҳи комиҷроияи районро ҳам медонад. Нуфузи мо ба интихоби кадрҳо низ афзудааст. Ҳозир кадрҳоро худамон хоста мегирем, ба кори советӣ пешбарӣ менамоем. Ҳол он ки даврае буд, ки, масалан, бо мудири нави шӯъбаи маорифи халқи район ё мудири шӯъбаи райони таъминоти иҷтимоӣ фақат ҳангоми дар бюрои комитети райони партия тасдиқ шуданаш шинос мешудем. Ба номенклатураи комитети иҷроияи район гузарондани ҳамаи кадрҳои коркунони советӣ, инчунин роҳбарони бисьёр ташкилотҳои хоҷагию корхонаҳо ва тамоми муассисаҳои маорифи халқ, нигаҳдории тандурустӣ, маданият ва спортро низ маъқул мешуморем.

**— Вале ҳуқуқҳои калон масъулиятро ҳам зиёд мекунанд. Комитети иҷроияи район ин бори гаронро чӣ хел мебардорад?**

**А. Давлатов:**

— Мо медонем, ки барои чӣ мубориза мебарем ва мардум аз мо чиро интизоранд, аз ин рӯ, роҳи дурустро пеш гирифтаем. Мо дорои де-

путатҳои фаъол мебошем, кадрҳои хуби иҷрокунанда ҳам хоста гирифта шудаанд. Ҳамаи ин барои таъмини салоҳиятнокӣ ва боадолатии қарорҳо кӯмак мерасонад.

Масъалаи ҳамеша мураккаб ва хеле нозуки тартиб додани плани истеҳсол ва ба давлат фурӯхтани маҳсулоти хоҷагии қишлокро мегирем. Ҳозир ҳосили плании ҳамаи зироатҳои хоҷагии қишлоқ на аз рӯи дараҷаи бадастомада ва на дар асоси муносибатҳои ҷӯрагӣ ва пинҳонӣ, балки дар натиҷаи таҳлили ҳаматарафа, бо назардошти ҳосилхезии замин, мавҷуд будани ресурсҳои меҳнатӣ ва ғайра муқаррар карда мешавад. Ин имкон медиҳад, ки ба ҳамаи колхозу совхозҳо барои тараққӣ додани иқтисодиёти худ имконоти баробар муҳайё карда шавад, ҳарчанд, ки ин боиси норозигии баъзе раисони кӯҳнаи колхозҳо мегардад.

Мехостем комиҷроияи вилоят, ки махсусан ҳангоми тасдиқ кардани бюҷетҳои маҳаллӣ нисбати ҳамаи районҳо як хел муносибат карда, хусусиятҳои тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоии онҳоро пурра ба назар намегирад, низ ҳамин роҳро пеш гирад.

**А. Ниёзмамадов:**

— Тафриқаи вазифаҳои органҳои партиявӣ ва советӣ ҳаргиз маънои онро надорад, ки комитети районии партия худро аз масъулият барои тараққии иқтисодиёт ва соҳаи иҷтимоии район халос карда бошад. Мо, партиявиён, барои вазъи ҳамаи корҳо ҷавобгарем. Вале роҳи партия оиди демократиконӣ,ислоҳоти куллии иқтисодиёт комилан нав кардани тарзу усулҳои кор, аз фармонфармоӣ ба роҳбарии сиёсӣ гузаштанро талаб кард. Мекӯшем бештар дар байни кадрҳо, коммунистон кор барем, тавассути ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ роҳбарӣ намоем.

**— Бешак, Советҳо бояд комилан мустақил бошанд. Вале мустақилӣ додан кам аст, онро соҳиб шудан ҳам лозим аст. Барои ин бошад, онҳо бояд ба қадри кофӣ салоҳиятнок буда, ба иҷрои вазифаҳои ба миён гузошташуда сарварӣ намоянд. Дар тӯли даҳсолаҳо онҳо дар ин бобат таҷриба надоштанд. Ва ин ҷо бисьёр чиз ба кӯмаки комитетҳои партиявӣ, ба ғамхории онҳо дар бораи афзудани обрӯю эътибори органҳои советӣ вобаста аст. Дар ин бобат дар район чӣ корҳо ба ҷо оварда мешаванд?**

**А. Ниёзмамадов:**

— Дар воқеъ, мо дар кори якҷояамон бо органҳои советӣ аз рӯи принципи: на иваз, балки роҳнамоию кӯмак бояд кард, амал менамоем. Пеш коркунони партиявӣ ба комитетҳои иҷроия, хусусан ба Советҳои қишлоқ, хеле кам мерафтанд, ҳозир ҳар сафари онҳо ба деҳа аз Совети қишлоқ оғоз меёбад. Ҳоло мо структураи нави роҳбариро ба ташкилотҳои маҳаллии партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ муайян карда истодаем.

Муфассалтар шарҳ медиҳам. Дар райони мо шаш Совети қишлоқ ва як Совети шаҳрии депутатҳои халқӣ ҳастанд. Бо қарори бюрои комитети районии партия ба ҳар ду Совети қишлоқи ҳамсоя яке аз котибон, мудири шӯъба ва инструктори комитети районии партия, раис ё ҷонишини раиси комиҷроияи район, боз як коркуни советӣ вобаста карда шудаанд. Ба онҳо инчунин як нафарӣ коркунони касабавӣ ва комсомолӣ, намояндаи органҳои муҳофизати ҳуқуқ ва ғайра ҳамроҳ карда мешаванд. Маҳз гурӯҳи мазкур органи ҷамъиятие мебошад, ки барои вазъияти кори ҳамаи хоҷагиҳо, корхонаю ташкилотҳои дар ҳудуди Советҳои қишлоқ воқеъгардида, барои савияи кори тарбияи сиёсӣ ва тараққиёти иҷтимоию иқтисодии онҳо дар назди бюрои комитети районии партия ҷавобгар аст. Ин гуна гирдоварии қувваҳои партиявӣ, советӣ ва ҷамъиятӣ имкон медиҳад вазифаҳое, ки дар назди органҳои маҳаллии идоракунӣ меистанд, беҳтар иҷро карда шаванд.

Ба фикрам, ба баланд шудани обрӯи Советҳои маҳаллӣ чунин шакли нави кор, монанди дар Советҳои қишлоқ гузарондани маҷлисҳои сайёри бюро, низ мусоидат хоҳад кард. Аввалин ҳамин гуна маҷлиси бюро, ки дар он масъалаи кори якҷояи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, коллективҳои омӯзгорон ва комитетҳои падару модарони мактабҳои №№ 4, 20, 25, 27, инчунин корхонаҳои базавӣ оид ба тарбияи коммунистии талабагон муҳокима гардид, чанде пеш дар Советн қишлоқи Сармантой гузаронда шуд. Қабл аз маҷлис аъзоёни бюро ва кормандони таклифшудаи ҳамаи Советҳои маҳаллии район ба ин мактабҳо, муассисаҳои маданият, комитетҳои партиявӣ ва касабавӣ, комитетҳои комсомолӣ рафтанд. Чунин муносибат имконият дод, ки ҳам қарорҳои хуб қабул шаванду ҳам тамоми иштирокчиёни маҷлиси бюро барои худ хулосаҳои зарурӣ бароранд.

**А. Давлатов:**

— Мехостам, аз хусуси боз як навигарие сухан ронам, ки боиси беҳбуди кори Советҳои маҳаллӣ шуда метавонад. Журналистони газетаи районии мо «Ҳаёти нав» бо комитети районии партия ва комиҷроияи район маслиҳат карда, ташаббускори мусобиқаи социалистии байни Советҳои қишлоқ барои ташкили хуби кори оиди навсозии иҷтимоии деҳот ва тарғиби тарзи ҳаёти социалистӣ гардиданд. Ғолиби мусобиқа бо автомобили «Жигули» мукофотонида шуда, инчунин барои сохтмони ғайринавбатии яке аз объектҳои иҷтимоию маданӣ ҳуқуқ пайдо мекунад. Ҳозир дар саҳифаҳои газета аз рафти корҳо дар ин ҷабҳа нақл карда мешавад.

## *ДАР БОЗСОЗӢ ХУДИ СОВЕТ БОЯД ИБРАТ НИШОН ДИҲАД*

**— Вале бовар кунед, ки обрӯю эътибори Совет қабл аз ҳама ба сифати кори он, ба талаботи бозсозӣ мувофиқат кардани вай вобаста аст. Ин ҷо бошад, имконияту захираҳо хеле бисьёранд.**

**А. Давлатов:**

— Чи тавре ман гуфтам, муҳимаш он аст, ки ҳам дар қишлоқ ва ҳам дар маркази район мардум ба комиҷроия зуд-зуд медаромадагӣ шуданд. Ин чунин маъно дорад: онҳо фаҳмидаанд, ки мо барои ҳалли масъалаҳояшон қудрату қобилият дорем. Вале ин ҳама худ аз худ ба даст наомадааст. Обрӯю эътиборро аз даст додан осон асту соҳиб шудан душвор. Мо аз демократиконии кори советӣ, ба он ҷалб намудани фаъолонамон сар кардем. Тартиби омода кардану гузарондани сессияҳои Совети райониро тағьир додем. Барои беҳтар фаҳмидани фикри аҳолӣ доир ба масъалаи муҳокимашаванда маърӯзаро дар газетаи районӣ пешакӣ чоп мекунем. Аз «нотиқони доимӣ» даст кашидем, минбари сессия барои ҳама дастрас аст. Ҳангоми тайёр кардани қарор мулоҳизаҳое, ки дар мактубҳои ба комиҷроия ва газета фиристодашуда баён ёфтаанд, ба назар гирифта мешаванд.

Кӯмаки комитети иҷроияи район ба органҳои поёнии советӣ хеле зиёд шуд. Ба ин муносибат амалияи ҷоришудаи дар Советҳои қишлоқ гузарондани маҷлисҳои сайёри комиҷроияи районро қайд кардан мумкин аст. Ин ба интишори таҷрибаи андӯхташуда ва ҳалли оперативонаи масъалаҳои ба миён гузоштаи сокинони қишлоқҳои дурдаст мусоидат мекунад.

Аммо дар кори мо камбудию нуқсонҳо ҳам кам нестанд. Бо вуҷуди гузаронда шудани як қатор маҷлисҳои машваратии аъзоёни комиссияҳои доимии депутатӣ фаъолияти онҳо ҳанӯз мувофиқи табъ нест. Ба бюҷети аз боло муқарраршаванда пурра тобеъ будан, мавҷуд набудани

имконияти ба даст овардани пули худ ва расондани таъсири иқтисодӣ ба афзудани неруи истеҳсолии район ва тараққиёти иҷтимоии он ҳуқуқи комиҷроияро маҳдуд мекунанд. Мо ҳалли проблемаи мазкурро бо қонун дар бораи худидоракунии территорияҳои маҳаллӣ вобаста мекунем.

**М. Раҳимов:**

— Аммо комитети иҷроияи район ҳам бояд дар назди органҳои болой масъалаҳои ҳалталабро бо исрору қатъият гузорад. Ин чи гап, ки мо шаш сол боз сохтмони лагери пионерии байниҳоҷагиро ба плани корҳои сохтмону монтаж дохил карда наметавонем. Лоиҳаю сметаи он кайҳо ҷойгир буда, колхоз маблағ ҷудо кардааст, вале ба сабаби хеле ночиз будани лимити сохтмони асосӣ дар район корро дар объект сар карда наметавонем. Хоҷагии мо барои бештар аз 300 ҳазор сӯмина корҳои сохтмон ҳуҷҷатҳои зарурӣ тайёр кардааст, вале ба план чорьяки онҳо дохил карда шудаанд. Ҳол он ки ҳам дар хоҷагии мо ва ҳам дар район манзил, мактаб, боғчаҳои бачагон, муассисаҳои нигаҳдории тандурустӣ, маданият ва спорт намерасанд, на дар ҳамаи корхонаҳо шароити хуби кор муҳайё карда шудааст.

Бинобар ин ман таклифи А. Давлатовро дар бораи мустақилияти молиявии комитети иҷроияи район дастгирӣ мекунам. Ҳамаи хоҷагиҳои мо имкон доранд як қисми маблағашонро барои бюҷети маҳаллӣ ҷудо кунанд. Ин гуна имкониятро корхонаҳои саноатӣ, бинокорӣ, нақлиёт, савдо ва ғайра низ доранд. Комиҷроия ба ин маблағҳо соҳиб шуда, ба сиёсати иҷтимоию иқтисодӣ дар район бештар таъсир расонда, на барои сохтмони объектҳои калони на фақат маркази район, балки қишлоқҳои мо ҳам маблағ ҷудо карда метавонист. Дар натиҷаи ин масъалаҳои бо обу гармӣ таъмин намудани аҳолиро низ ҳал кардан мумкин мебуд.

**А. Давлатов:**

— Дар бораи баъзе дигар сабабҳои объективие низ сухан рондан лозим аст, ки онҳо ба бозсозии кори Советҳо таъсири манфӣ мерасонанд. Ба фикрам, мо бояд аз амалияи аз боло муайян кардани штати органҳои поёнии советӣ даст кашем. Ба муносибати барқарор кардани роли Советҳо ҳамчун хӯҷаини ҳақиқию ваколатноки территорияи худ ҳаҷми кор хеле афзуда, иҷрои он душвортар мегардад. Масалан, ба тамоми масъалаҳои маорифи халқ ва нигаҳдории тандурустӣ, маданият ва спорт, кори байни занон, тарбияи коммунистии ҷавонон ва бисьёр дигар масъалаҳо дар комиҷроия танҳо ҷонишини раиси комиҷроияи район машғул аст.

Дар айни ҳол комитетҳои иҷроияи Советҳои қишлоқро низ мустаҳкам кардан зарур аст, чунки барои навиштани ҳар гуна справкаҳо ва тартиб додани ҳуҷҷатҳои ақди никоҳ ҳамагӣ ду-се нафарӣ коркун доранд. Ва, ниҳоят, масъалаи зиёд кардани моҳонаи кормандони органҳои советиро ҳам ҳал кардан лозим, зеро вай назар ба моҳонаи мутахассисони хоҷагии қишлоқ ё коркунони партиявӣ хеле кам аст.

## *ДЕПУТАТ БА ЧӢ ҚОДИР АСТ*

**— Районн Панҷ яке аз районҳои камшумори республика мебошад, ки дар онҳо интихоботи пешнниаи Советҳои маҳаллӣ аз рӯи системаи бисьёрмандатӣ гузаронда шуд. Ин ба сифати ҳайати депутатҳо таъсири мусбат расонд. Ба мандати депутатӣ бори нахуст онҳое соҳиб шуданд, ки обрӯю эътибори калон дошта, бо программаи воқеии пешазинтихоботӣ баромад карданд ё худро ҳамчун муборизони ҳақиқии бозсозӣ нишон доданд. Аз ин рӯ, умедвор шудан мумкин буд, ки онҳо на фақат ба**

**беҳтаршавии кори Советҳо, балки ба тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии район ҳам бештар таъсир мерасонанд.**

**А. Быкова:**

— Дар интихоботи охирин ба ҳайати Совети райони мо 80 депутати асосӣ ва 41 депутати эҳтиётӣ интихоб гардид. Илова бар ин нахустин маротиба аҳолӣ имконият пайдо кард, ки аз якчанд номзад як депутат интихоб намояд. Фаҳмост, ки аз байни онҳо сазовортаринашон ғолиб омаданд. Дар натиҷаи ин таъсири депутатҳо ба тараққии иқтисодиёти район афзуда, кори гурӯҳҳои депутатҳо, ки дар участкаҳои асосии истеҳсолот ташкил карда мешаванд, самараноктар шуд.

Соҳаи асосии райони мо хоҷагии қишлоқ аст ва аз тараққиёти комплекси агросаноатӣ баъзе маълумотҳо меоварам. Плани истеҳсол ва ба давлат фурӯхтани хелҳои асосии маҳсулот ҳам соли гузашта ва ҳам дар давраи панҷсолаи ҷорӣ иҷро гардид. Соли гузашта зиёда аз план ба давлат қариб 4 ҳазор тонна пахтаи маҳиннах фурӯхта, плани ғаллаю зироатҳои полизӣ чаҳорьяк баробар, пашму пилласупорӣ сеяк баробар, плани фурӯши асал се баробар ва сабзавот чор баробар зиёд иҷро гардид. Назар ба нишондиҳандаи миёнаи солонаи панҷсолаи ёздаҳум истеҳсоли ғалла ва шир дар райони мо 18 фоиз, зироати полизӣ 52 фоиз, навъҳои олии пахта 15 фоиз афзуд. Соли 1988 аз ҳар модагов ба ҳисоби миёна 36 килограмм шир гирифта шуд, вазни чорвои калони шохдори ба ҳисоби гӯшт супурдашаванда афзуд. Интенсивонии тараққиёти комплекси агросаноатӣ имкон дод, ки иқтисодиёти аксари хоҷагиҳо мустаҳкам ва даромади софи онҳо зиёд карда шавад.

**— Модоме ки мо дар бораи роли депутатҳо дар интенсивонии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ сухан рондем, пас онҳо дар вусъату инкишофи пудрати иҷоравӣ чӣ гуна саҳм мегузоранд?**

**З. Қаландарова:**

— Колхози ба номи Дзержинскии моро мисол мегирем. Вай хоҷагии калони серсоҳаест, ки ҳар сол зиёда аз як миллион сӯм даромади соф дорад. Аммо агар механизми иқтисодии онро чуқуртар аз назар гузаронем, камбудию нуқсонҳои зиёдро мушоҳида мекунем. Чунончи, арзиши аслии маҳсулот торафт баланд мешавад, ҳосилнокии меҳнат паст ва ҳар гуна хароҷоти ғайриистеҳсолӣ зиёд мебошад. Ба пудрати коллективӣ гузарондани ҳамаи бригадаҳо имкон дод, ки вазъи баъзе соҳаҳои истеҳсолоти ҷамъиятӣ беҳтар карда шавад.

Вале самараи ин шакли кор назар ба пудрати иҷоравӣ камтар аст. Бинобар ин правленияи колхоз таклифи гурӯҳи депутатҳои ташаббускорро дар бобати ба иттиҳоди кооперативҳои иҷоракорон табдил додани хоҷагиамон маъқул донист. Депутатҳо дар комитети райониии партия ва комиҷроияи район низ дастгирӣ карда шуданд. Ҳозир дар колхоз чор кооператив: ду кооперативи пахтакорӣ, якто чорводорӣ ва якто кооперативи истеҳсолкунандаи хӯроки чорво ташкил карда шудааст. Ба яке аз кооперативҳои пахтакорӣ ман сарварӣ мекунам. Ба он нӯҳ бригадаи дорои 746 гектар замини корами обӣ дохил гардид. Ҳоло мо дар шароити нави кор таҷриба андӯхта истодаем, вале боварӣ дорем, ки имсол натиҷаҳои беҳтаре ба даст меоварем.

**А. Сафаров:**

— Дар хоҷагии мо ҳам маҳз депутатҳо ташаббускорони гузаштан ба муносибатҳои иҷоравӣ шуданд. Агар соли гузашта дар ин ҷо як звенои пахтакорӣ ва якчанд звенои сабзавоткорӣ дар асоси пудрати иҷоравӣ кор карда бошад, имсол мо ният дорем аз замину фермаҳои ба

иҷора додашуда камаш сеяки маҳсулоти умумии совхозро ба даст оварем. Ҳоло ба иҷоракорон ҳамаи заминҳои кишти ғалла, сабзавоту зироатҳои полизӣ, боғ, фермаи чорвои калони шохдор, фермаҳои гӯсфанду асп ва мурғпарварӣ дода шудаанд. Дар соҳаи пахтакорӣ ҳам адади бригадаҳои иҷоракоронро чор баробар зиёд кардаем. Зимнан, пеш аз одамон илтимосу илтиҷо мекардем, ки ба пудрати иҷоравӣ гузаранд, акнун қариб дар ҳамаи соҳаҳо ба ҳуқуқи иҷоракорӣ фақат одамоне соҳиб мешаванд, ки аз конкурси махсус гузаштаанд.

**З. Қаландарова:**

— Бо вуҷуди ин вазифаи асосии мо, депутатҳо, иҷрои наказҳои интихобкунандагон мебошад. Чор сол қабл аз ин ҳамдиёронам маро номзад ба депутатии Совети Олии СССР пешбарӣ намуда, дар наздам як қатор вазифаҳои калон гузошта буданд. Онҳо супориш доданд, ки барои бунёд кардани клуб дар колхози «50-солагии Октябрь», сохтмони роҳҳои байнихоҷагии колхозҳои ба номи Дзержинский ва «Сарҳадчӣ», барпо кардани посёлкаи ободу зебо дар мавзеи Оқчапар, инчунин дар маркази район кушодани филиали яке аз корхонаҳои саноати сабук кӯмак расонам. Дар вохӯриҳои минбаъда интихобкунандагон боз як қатор хоҳишу илтимос карданд.

Кори худро ҳамчун депутати халқӣ аз он сар кардам, ки ба идораҳои гуногунмартаба, ҳатто ба Совети Вазирони республика нома менавиштаму занг мезадам, бисьёр вақт бо роҳбарони ташкилотҳои дахлдор шахсан вомехӯрдам. Росташро гӯям, маро ҳар хел пешвоз мегирифтанд. Хусусан вақтҳои аввал душвор буд. Баъзан ягон вазир маро қабул намуда ҳамаи гапҳоямро бо диққат гӯш мекарду ваъда медод, вале моҳҳо мегузаштанду аз иҷрои ваъда дараке набуд. Инак, лозим меомад бори дуюм ва сеюм муроҷиат намоӣ, то ба мақсад расӣ. Бояд гуфт, ки солҳои охир ба хоҳишу илтимоси мо бештар эътибор медодагӣ шуданд.

**А. Сафаров:**

— Ман ҳангоми иҷрои наказҳои интихобкунандагон бештар ба донишу ғайрати худ умед мебандам. Маълум аст, ки совхози мо чӣ тавр ташкил карда мешуд. Дар 1700 гектар замини навкорам кулбачаи ягонае воқеъ гардида буд, ки дар он қаровули станцияи насосҳои обкаш зиндагӣ мекард. Корро аз ҳеҷ сар кардан лозим омад ва қариб ҳамаи объектҳо ба тарзи хоҷагӣ сохта мешуданд. Ғайр аз ин, чун депутат на фақат дар бораи совхози худ, балки дар хусуси муҳайё кардани шароити мӯътадили кор ва зиндагии меҳнаткашони агроучасткаҳои навташкили колхозҳои ба номи Жданов ва «Коммунизм»-и райони Қумсангир низ ғамхорӣ мебоист кард.

Фақат электриконии қишлоқҳои заминҳои навкорам чи гуна пурмашаққат буд! Ва ҳол он ки ҳаҷми кор чандон калон набуд — ба масофаи ҳамагӣ 14 километр хати электр кашида, станцияи иловагии трансформатор гузошта, ба хонаҳои истиқоматӣ, мактаб, амбулаторияи қишлоқ ва як қатор дигар объектҳои сохташуда сими электр гузарондан зарур буд. Аммо пудратчиёнеро, ки аз ӯҳдаи ин кор мебаромада бошанд, пайдо кардан муяссар нагардид. Ҳама чизи зарурӣ: симчӯб, трансформатор ва ғайраро дарьёфт кардан лозим шуд.

Наказҳои дигари интихобкунандагон низ иҷро гардиданд: роҳи автомобильгарди агроучасткаи колхози «Сарҳадчӣ» сохта, бо кӯмаки матлуботи район боз як магазини калон кушода шуд. Совхоз аз Вазорати нигаҳдории тандурустии республика мошини сабукрави «Нива» харида, онро ба тарзи махсус ҷиҳозонид ва ҳоло вай чун мошини «Ёрии таъҷилӣ» барои ба хона даъват кардани духтур истифода бурда мешавад.

**З. Қаландарова:**

— Аслам Рӯзиевич, росташро гӯем, агар шумо хоҷагидори соҳибтаҷриба, шахси на танҳо дар район, балки дар республика ҳам маълум намебудед, иҷрои наказҳои интихобкунандагон хеле душвор мебуд.

**А. Сафаров:**

— Бо шумо комилан розиам. Дар совхози мо аксари депутатҳо коргаронанд ва, албатта, депутати оддӣ ба сари вақт ҳал гардидани ягон масъала муваффақ шуда наметавонад. Бинобар ин тарафдори чунин таклиф мебошам, ки обрӯю эътибори депутат баланд бардошта шавад. Мо бояд наказҳои интихобкунандагонро на бо роҳи илтимосу илтиҷо, балки ҳамчун намояндагони органи олии идоракунии территорияи худ ба ҷо оварем.

АЗ РЕДАКЦИЯ: Процессҳои бозсозӣ дар органҳои советӣ торафт назаррас шуда истодаанд. Советҳо аз идоракунандаи зоҳирӣ дар территорияи хеш ба хӯҷаини ҳақиқӣ мубаддал гардида, мустақилу комилҳуқуқ шуда истодаанд. Мақоми депутатҳо дар тайёр ва қабул кардани қарорҳо аз рӯи масъалаҳои барои минтақа муҳим ва инчунин дар кори байни интихобкунандагон баланд мешавад. Вале баъзе сабабҳое ҳастанд, ки ин процессҳоро боз медоранд.

Мо ба кормандони дигар Советҳои депутатҳои халқӣ муроҷиат намуда, хоҳиш мекунем, ки фикру мулоҳизаҳояшонро доир ба бозсозии кори Советҳо баён намоянд.

# БОЗСОЗӢ МУНТАЗИР НАМЕШАВАД

СОЛИ ПАНҶУМ аст, ки дар мамлакати мо бозсозӣ идома дорад. Шикасти аппарати бюрократӣ, муносибатҳои нави истеҳсолӣ ба амал меоянд, миёни шеваҳои кӯҳнаву умрашон ба охиррасидаи хоҷагидорӣ ва наву пешқадам, ки қобиланд иқтисодиёти мамлакатро ба пеш ҳаракат диҳанд, мубориза меравад. Зимнан, дар ҳалли масъалаҳои муҳим ба устуворгардонии роли Советҳои депутатҳои халқӣ аҳамияти аввалиндараҷа дода мешавад. Дар бобати он ки ин вазифа чӣ тавр дар мо иҷро мешавад, мекӯшам онро дар мисоли Совети шаҳриамон таҳлил кунам.

Ба назарам, дар кори он тағйирот хеле кам аст. Ман бори нахуст депутат интихоб шудам ва, аз ин рӯ, намедонам дар гузашта сессияҳои Советҳо, ҳисоботи депутатҳо ва маҷлиси комиссияҳои доимӣ чӣ тавр сурат мегирифтанд. Вале ҳамаш аз он гувоҳӣ медиҳад, ки ин маъракаҳо чунон ки панҷ, даҳ сол ва зиёда аз он мегузаштанд, таҷлил меёбанд. Масалан, рафти ҳар сессия кори механизми хуб танзимшудаеро ба хотир меорад ва силсилаи кори онҳо аз се соат намегузарад. Тартиби корамон боре барои ҳамеша муқаррар шудааст. Ба баромадкунандагон одатан то шаш дақиқа вақт дода мешавад. Хуб, агар андешаҳоятро ҷамъ карда бошӣ, метавонӣ ба ягон паҳлуи масъалаи гузошташуда дахл кунӣ, вале агар хоҳӣ онро пурратар ба таҳқиқ кашӣ, раисикунанда бо одобона суханатро мебурад: «Вақти шумо тамом шуд». Ва гӯё ҳамааш демократона аст, охир ба тартиби кор ҳама овоз доданд. Вале дар амал худро на иштирокдори комилҳуқуқи сессия, на намояндаи халқ, балки як меҳмони нохондае ҳис мекунӣ, ки фақат аз рӯи одоб бояд ҳамлат кунанд. Дар яке аз сессияҳои охир ман вақте кӯшидам ба вазъи масъалаи дардноки шаҳр — сифати сохтмони манзил баҳои танқидӣ диҳам, маҳз ҳамин ҳолатро эҳсос намудам.

Ҳангоми баррасии масъалаи кадрҳо низ гӯё ба демократия риоя мекунанд. Депутате назди микрофон омада ҷасурона аз рӯи коғаз номзад пешниҳод мекунад. Вале агар аз ӯ бипурсед, ки чаро маҳз ҳамин номзадро пешниҳод мекунад, ҷавобе нахоҳад дод. Охир худаш ҳам намедонад. Ҳама чиз пешакӣ тартиб ёфтааст. Зимнан, касе ҳатто пай намебарад, ки пас аз танаффус дар зал сафи депутатҳо хеле кам мешавад. Вале гӯё, аз ин рӯ, барои ташкилотчиёни сессия аз ҳама асосӣ он аст, ки корро се соати муқарраршуда бе ягон хел шикаст ё воқеаи ғайриҷашмдоште тамом кунанд, тартиби овоздиҳиро ҳамвор гузаронанд, вале са-

мараи амалии сессия чи гуна хоҳад буд, қарорҳои он чи қадар ақидаи ҳар депутатро инъикос мекунанд, мушаххасу иҷрошаванда аст ё на, кори дуюмдараҷа ҳисоб мешаванд.

Рости гап, маҷлисҳои комиссияҳо ба таври дигар мегузаранд. Агар дар омодагии сессия бисьёр депутатҳо, махсусан коргарон, қариб иштирок намекунанд, пас пеш аз маҷлиси комиссияи доимӣ аъзоёни он тафтиш мегузаронанд, вазъи корро дар ин ё он участка таҳлил мекунанд, таклиф мегузоранд. Дар худи маҷлис натиҷаи тафтишҳо бо иштироки роҳбарони муассисаҳо, ташкилотҳо ва корхонаҳон хизматгузори шаҳр муҳокима мешаванд, депутатҳо аз хоҷагидорони мусоҳилакор масъулият мепурсанд — беҳдошти корро талаб мекунанд, тадбирҳои мушаххас меандешанд, мӯҳлаташонро муайян мекунанд. Ҳамин тавр, қабл аз он ки дар комиссияи доимии оид ба хизмати маишӣ ҳисоботи директори иттиҳодняи истеҳсолии дӯзандагии ба номи Зайнаббибӣ Н. И. Андриановаро шунавем, мо кори қариб ҳамаи ательеҳо ва устохонаҳои дӯзандагиро омӯхтем, камбуднҳо ва норасоиҳои зоҳиршударо ҷамъбаст карда, роҳҳои ҳалли амалии беҳсозии онро пешниҳод намудем. Маҷлиси комиссияро дар худи иттиҳодия баргузор кардем. Ва ҳарчанд пешрафтҳо дар ин участкаи муҳими хизмати маишии Душанбе ҳанӯз знёд нест, ба фикрам, комиссияи мо дар кори худ роҳи эътимодноке пайдо кардааст. Бо вуҷуди нн ногуфта намонад, ки набудани механизми назорат аз болои татбиқи қарорҳои комиссияи доимӣ самаранокин фаъолияти онҳоро хеле паст мекунад.

Ва аз ин сабаб депутатро лозим меояд ҳангоми иҷрон наказҳои интихобкунандагон мушкилиҳои зиёдеро паси сар кунад. Онҳо ба ин чӣ қадар вақт ва қувваи ҷисмониву равонӣ харҷ мекунанд! Маро як соли тамом лозим омад, то масъалаи бо газ таъмин намудани 14 квартираи хонаи 13-и кӯчаи Плехановро ҳал кунам. Сокинони он барои лоақал каме беҳтар сохтани шароити манзилашон чаҳор соли дароз бо бюрократҳои идораҳои гуногун муборизаи бесамар бурда буданд.

Таноқуз аён. Агар депутатро аз «боло» тавассути телефон ба механизми иҷрокунанда фавран дастур додан кифоя бошад, депутатро аз «поён» бошад, лозим меояд бидуни вақти шахсияш на як бору ду бор аз кор ҷавоб пурсад, ба идораҳо даводав кунад ва наказҳо иҷро намояд. Беихтиёр ба андеша меравӣ, ки тамаллуқкорӣ ба шахсони болоӣ чӣ қадар бар дӯши мо устувор нишастааст, чӣ гуна мо бештар на аз виҷдон, балки «аз бим» кор мекунем. Чӣ гуна мо дар ҳаёт мафҳумҳоеро аз қабили садоқат, ифтихор ва шарафи инсонӣ аҳёнан раҳнамо қарор медиҳем.

Мехостам боз оид ба як падидаи ҷамъиятамон, ки то имрӯз ба эътиқодн мардум, ба бозсозӣ таъсири манфӣ мерасонад, ақидаи худро баён кунам. «Адолати иҷтимоӣ, ки дар борааш дар Конституцияи СССР хеле возеҳ навишта шудааст у аз минбарҳо доим бо обу ранг васф мешавад, куҷост?» — бо ин ва монанди ин саволҳое сокинони шаҳр ба ман чун депутат (ба фикрам, на танҳо ба ман) муроҷиат мекунанд. Ба фикрам, ҷавоби беҳтарин ба он суолҳо ибрати шахсии роҳбарони гуногунмартаба, пеш аз ҳама коммунистон, бояд бошад. Қайҳо вақти он расидааст, ки на дар сухан, балки дар амал дастурҳои болоро мунтазир нашуда, ба таъмини адолати иҷтимоӣ пардозем.

Итминон дорам, агар роҳбарони партиявӣ, советӣ, комсомолӣ ва кормандони хоҷагӣ лоақал ҳафтае ду-се бор аз нақлиёти ҷамъиятӣ истифода мекарданд, онҳо дар бораи кори он, ки сокинонро ошуфта месозад, тасаввуроти мушаххас медоштанд. Ва хуб мешуд лоақал муваққатан аз хизматгузорҳои махсус даст кашида, мефаҳмиданд, ки дар пештахтаи дӯконҳо чӣ ҳасту чӣ нест ва чӣ қадар тавассути чандаку тарозу харидори оддиро фиреб медиҳанд. Ва бо одамон бояд бештар, дар

ҳолатҳои ғайрирасмӣ вохӯрд, танҳо садоқатмандонаву ошкоро, бе ибораҳои зебову ваъдаҳои зиёдатӣ зимни ин сӯҳбатҳо чизҳоеро хоҳӣ шунид, ки дар идораҳои хомӯш намешунавӣ, зеро одаме ки бо ниёзе ба қабулат меояд, ҳеҷ гоҳ ба қадри кофӣ ошкоро нахоҳад буд. Ба фикрам, хато намекунам агар гӯям, ки роҳи ҳалли аксар масъалаҳои гузошташударо худи халқ нишон медиҳад. Ва он гоҳ ҳақиқатан халқ бовар мекунад, ки бозсозӣ на дар сухан, балки дар амал идома меёбад.

Аммо барои пешрафт фақат танқид ҳоло кам аст. Пешниҳодҳои амалӣ лозиманд ва ман чанд пешниҳод дорам. Барои дар тамоми ҷабҳаҳои ҳаёти сиёсӣ, иҷтимоӣ ва иқтисодӣ баланд бардоштани роли Советҳо ба омодасозии материалҳои сессия доир ба ҳамаи масъалаҳо ҳатман ҷалб кардани депутатҳоро зарур мешуморам. Бояд комитетҳои иҷроия, чун аппарати иҷроияи Советҳо, иҷрои ҳатмии қарорҳои сессияҳо, иродаи депутатҳоро таъмин кунад. Советҳо бояд дар сари комитетҳои иҷроия бошанд, на комитетҳои иҷроия дар сари Советҳо. Депутатҳо қаблан бо лоиҳаи қарорҳои сессияҳо ва номзадҳои пешниҳодшаванда шинос карда шаванд. Аттестацияи кормандони комиҷроия дар комиссияҳои депутатҳо, ки ба ҳайати онҳо коркунони роҳбарикунанда ҳам бошанд, гузаронда шавад. Таҷрибаивазкунӣ дар рӯзҳои ягонаи депутатҳо беҳтар карда шавад. Дар онҳо мубоҳисаҳо ва рӯшодгӯиҳоро бо иштироки роҳбарони комитетҳои иҷроия татбиқ бояд кард.

Доир ба масъалаи таъмини адолати иҷтимоӣ пешниҳод мекунам назорат аз болои нақлиёти хизмат пурзӯр намуда, магазинҳои «пӯшида» ба ҷуз барои иштирокчиёни Ҷанги Бузурги Ватанӣ, ҷанговарони интернационалист, ветеранҳои меҳнат ва нафақагирони фардӣ баста шаванд. Дар як вақт дар тамоми шаҳр барои ҳувайдо кардани манзилҳои зиёдатӣ рейд бояд гузаронд. Аз ҳисоби тартиботи ин соҳа лоақал шароити манзили эҳтиёҷмандонро метавон беҳтар кард.

Мумкин, ақидаҳо ва пешниҳодҳои ин ҷо баёншуда то дараҷае баҳсталаб бошанд, вале ин нуқтаи назарро аксар депутатҳои коргар тарафдоранд. Мо дар сухан хеле пеш рафтем, вале дар амал ҳанӯз дар як ҷо пой мекӯбем. Вақти дигаргунии куллӣ ҳамин рӯз аст, фардо шояд дер шавад. Қатораи бозсозӣ онҳоеро, ки андармони кӯҳнагиҳоянд, мунтазир намешавад.

**Сергей ЮКСИН,**
**электромонтёри муассисаи «Душанбегорсвет», депутати Совети депутатҳои халқии шаҳри Душанбе.**

# ШАҲРИ НАВРО ЧӢ ТАВР БОЯД СОХТ?

**Сардори бригадаи монтажчиёни Управленияи сохтмону монтажи № 3 иттиҳодияи лоиҳакашию бинокории «Душанбежилстрой», аъзои бюрои комитети партиявии шаҳри Душанбе Николай Михайлович МАНЬКО депутати халқии СССР интихоб гардид. Дар платформаи пешазинтихоботии ӯ масъалаҳои иҷрои программаи «Манзил-93» ва «Манзил-2000» мақоми калон доштанд. Мо аз ӯ хоҳиш намудем нақл намояд, ки иҷрои ин қисми программаашро аз чӣ оғоз намуд.**

**Оё ба назари Шумо программаи манзил ақаллан дар пойтахти республика амалӣ гардида метавонад ё не?**

Барои иҷрои программаҳои «Манзил-93» ва «Манзил-2000» ба мо, бинокорони Душанбе, лозим аст, ки дар як муддати нисбатан кӯтоҳ ба андозаи ҳозираи квартираҳои пойтахт квартира созем, яъне боз як шаҳри дигар бунёд намоем. Шаст фоизи ин кор ба зиммаи иттиҳодияи мо вогузор аст, ки, аслан, мо ба иҷрои он ҳанӯз шурӯъ накардаем. Умуман, программаи «Манзил-93» бидуни бозсозии куллии комплекси сохтмон ба назарам ғайривоқеӣ менамояд. Ҳатто иҷро нашудани ин программа аз худи планкашӣ аён аст. Барои татбиқи ин план иттиҳодияи мо бояд соле 300 ҳазор метри мураббаъ манзил созад. Вале чунин рақам ҳатто дар плани перспективӣ ҳам нест. Чунончи, соли ҷорӣ аввал пешбинӣ шуда буд, ки 176 ҳазор метри мураббаъ манзил сохта, ба истифода дода шавад, вале 150 ҳазор метри мураббаъ тасдиқ гардид. Ва то ҳол комитети давлатии сохтмони республика ба мо, иҷрокунандагон, аниқ нагуфтааст, ки суръати корро аз кадом ҳисоб тезонем, чӣ қадар ресурсҳо лозиманд ва онҳоро аз куҷо бояд гирифт. Масалан, иқтидори истеҳсолии маснуоти наҷҷорӣ кай ва чӣ қадар зиёд карда, миқдори зарурии металл, цемент, масолеҳи пардозу ороишро аз куҷо дарёфт намоем? Маълум аст, ки барпо намудани қариб даҳ объекти истеҳсолии саноати бинокорӣ ба нақша гирифта мешавад. Вале аксарияти онҳо алҳол дар нақша ё дар худи ибтидои сохтан мебошанд.

**Барои ислоҳи вазъияти баамаломада Шумо ҳамчун депутати халқии СССР чӣ чора ҷустед ва кадом тадбирҳоро андешиданиед?**

Ҳанӯз хеле пеш аз депутат интихоб гардиданам ман бо комитети партиявии иттиҳодия, комитети шаҳрии партия маслиҳат карда, ба корхонаҳои республика рафтам. Бо роҳбарон, аъзоёни советҳои коллективҳои меҳнатӣ мулоқот намудам, ба комитетҳо ва бюроҳои партиявӣ рафтам ва дар ҳалли бисёр масъалаҳо кӯмаку дастгирӣ дидам. Чунончи, заводи металлу пластмасса истеҳсоли плинтус (шерозаи фарш) ва чорчӯбаи иловагии тиреза, иттиҳодияҳои «Помир» ва «Тоҷикхимпром» блоки тиреза ва дигар масолеҳи бинокорӣ ва ҷузъҳои пластмассаро

ташкил карда метавонистанд. Дар Ёвон аллакай цехи иловаи масолеҳбоби химиявӣ сохта мешавад, ки истифодаи он имкон медиҳад ҳангоми истеҳсоли бетон 20 фоиз цемент сарфа карда шавад.

Ба фикрам, ҳар кадом корхонаи саноатии республика дар иҷрои программаи манзил иштирок карда метавонад ва бояд иштирок намояд. Фарз кардем, ки заводи «Гидроизол»-и Ҳисор линолиум ва пеноплен истеҳсол менамояд. Барои мо блокҳои алюминии тиреза низ бисьёр ба кор рафтанашон мумкин буд. Чунин блокҳо, ба миқдори кам бошад ҳам, ба ҳар ҳол истеҳсол карда мешаванд. Вале, бубинед, чӣ хел кор мекунанд: хӯлаи тайёркардаи заводи алюминии Тоҷикистонро ба Хабаровск бурда, дар он ҷо ҷузъҳо тайёр мекунанду сипас боз ба Душанбе мефиристанд ва дар «Ремстройдормаш» аз онҳо блокҳои тиреза васл менамоянд. Ҳол он ки маҳсулоти ниҳоиро бевосита дар худи заводи алюминий гирифтан мумкин аст. Он гоҳ хароҷоти истеҳсоли ҷузъҳоро аз хароҷоту талафи беҳуда барои ба масофаи дур кашондани хӯла хеле кам кардан мумкин. Агар маҳсулотро завод барорад, ҳар ду тараф нафъ мебинад: металлургҳо фоида мегиранд, бинокорон бошанд, нархи маснуотро паст, аз ин рӯ, арзиши аслии объектҳоро арзон мекунанд.

Дар рафти иҷрои программаи манзил иқтидорҳои ташкилотҳои бинокорӣ меафзоянд, бинобар ин ба мо бисьёр дасти коргарӣ намерасад. Масолеҳи пардозу оронши чӯбинро бо алюминий, пластмасса, сафол иваз кардан имкон медиҳад, ки як қисми ресурсҳои меҳнатӣ озод карда шаванд.

Коллективҳои меҳнатӣ, роҳбарони корхонаҳои саноатӣ ба таклифҳои мо бо камоли фаҳмиш муносибат намуда, худашон низ таклифҳо пешниҳод менамоянд. Ин фаҳмост: ба сохтмони босуръати манзил ҳама манфиатдоранд. Ғайр аз ин, дар шароити ҳисоби хоҷагӣ фоидаи иловагӣ барои онҳо низ лозим аст.

Кооперативҳо як қисми кори онди истеҳсоли маснуоти бинокориро ба ӯҳда гирифта метавонанд. Вақте ки ман ба назди ҳамкоронам — ба Таллин рафтам, пас бидидам, ки чи тавр дар комбинати хонасозии он ҷо аз партови чӯбу тахта чизҳои мустаҳкаму хушсифати фаршбоб тайёр мекунанд. Барои ин хатҳои технологии хориҷӣ даркор нестанд, партовҳои чӯбу тахта бошанд, басу барзиёданд.

**Бинокорон — иштирокчиёни асосии иҷрои программаҳои манзил аз тарафи худ ба чӣ кафолат дода метавонанд?**

То ҳол мо кафилони бад будем. Барои мустаҳкам гардондани соҳа қувваю маблағи зиёде сарф шуду вале натиҷаи дилхоҳ ба даст наомад. Барои чӣ? Андешаҳои ман ба чунин хулосаҳо меоваранд. Мо аз ҷорӣ гардидани шаклҳои самараноки ташкили меҳнат махсусан умеди калон доштем. Вале аз сабаби бо базаи мукаммали илмӣ-техникӣ ва моддӣ мустаҳкам карда нашуданашон шаклҳои мазкур самарае набахшиданд. Ин дар ҷорӣ шудани пудрати бригадавӣ равшан ифода ёфт. Аввал онро коллективҳои ҷудогона ҷорӣ мекарданд ва ба онҳо режими мусоидтари кор фароҳам оварда мешуд, дар ин коллективҳо ҳосилнокии меҳнат бемайлон меафзуд, онҳо дар соҳа беҳтарин нишондиҳандаи истеҳсолӣ ба даст меоварданд. Вале вақте ки дар ҳама ҷо пудрат ҷорӣ гардид, система нуқс пайдо кард. Барои он ки дар сурати норасоии таъминоти моддию техникӣ барои ҳамаи бригадаҳо режими махсус муҳайё сохтан мумкин нест.

Инро дар мисоли бригадаи монтажчиёни мо, ки сарвараш ман мебошам, фаҳмонда медиҳам. Ба фикрам, ин мисол ба дигарон низ хос аст. Охир мо басо тадбирҳои ташкилӣ андешида, корамонро боз сохтем, ҳар як бинокор якчанд касби муҷовирро омӯхт, вале бекористиро барҳам дода натавонистем. Биёед аз ҳамин оғоз менамоем, ки чӣ тавр мо ба майдончаи сохтмон меоем. То омадани мо бояд цикли сифрӣ ан-

ҷом ёбад, яъне таҳкурсӣ сохта, қубурҳо гузаронда, роҳҳо асфальтпӯш намуда, кранҳои борбардор шинонда шуда бошанд. Дидани чунин манзараи хурсандибахш ягон бор ба ман муяссар нагардидааст. Ин масъаларо ман ҳатто дар назди комнтети партиявии шаҳр гузоштам — чизе тағьир намеёбад. Ҳар як объекти нав аз бекористӣ оғоз меёбад. Вале вақте ки мо ба ҳар ҳол монтажро оғоз менамоем, илоҷи аз бекористӣ раҳо ёфтан нест. Кранҳо муттасил мешикананд, 25 фоизи вақти кор сарфи таъмири онҳо мегардад. Зимнан, базаи таъмир пештара барин набуд ва нест.

**Оё дар солҳои бозсозӣ баланд бардоштани сифати корҳои сохтмон муяссар гардид?**

Ман ягон бинокорро намедонам, ки ӯ нағз ва аз рӯи виҷдон кор кардан намехоста бошад. Вале алҳол дар боби хушсифат гардидани корҳои сохтмон тағьироти калоне ба амал наомадааст. Ҳатто баъди ҷорӣ гардидани қабули давлатии маҳсулот низ дар комбинати хонасозӣ кам чиз тағйир ёфт. Бетондеворҳои се маротиба аз санҷиш гузашта ба майдони сохтмон оварда мешаванду ин ҷо сақат ошкор мегардад. Онҳоро ба комбинат бар мегардонему дигарҳояшонро мунтазир мешавем. Кор мехобаду арзиши аслии объект меафзояд. Зоҳиран, ин ҷо гап дар он аст, ки худи комбинати хонасозӣ бо технологияи кӯҳнаи истеҳсолӣ ба навигариҳои ҷиддӣ қобил нест. Вай пурра бо техникаи нав таъмин карданро набошад ҳам, ақаллан реконструкцияро талаб мекунад. Технологияеро, ки талаботи ҳозираро ба сифати маҳсулот қонеъ гардонда наметавонад, иваз кардан даркор аст.

**Шумо ба ҳолати таъминии техникии майдони сохтмон чӣ баҳо медиҳед?**

Чунон ки бист сол пеш буд, ана ҳамон хел кор мекунем. Фақат фаркаш ҳамин ки пештар мо маҳлул ва масолеҳи дигарро ба ошьёнаи панҷум дастӣ мекашондему ҳоло бошад, ба ошьёнаи нӯҳум мекашонем: лифтҳои бору пассажиркаш то ҳол мавҷуд нестанд. Базаи моддию техникӣ гӯё бетағйир гардонда шудааст. Вале нормаҳои кори бинокорон муттасил тағйир меёбанду меафзоянд. Дар панҷсолаи ҷорӣ афзоиши нормаҳо 24 фоиз, музди кор бошад, фақат 5 фоиз ба нақша гирифта шудааст. Барои маҳсулоти хушсифати бинокорӣ мисли пештара шароит нест, ҳарчанд ки маънои ба усулҳои иқтисодии идоракунӣ гузаштан аз ҳамин иборат аст. Масалан, 15 фоизи арзиши сметавии объекти сохтмон баислоҳи камбудию нуқсонҳои кор рост меояд. Агар ақаллан нисфи ин маблағ ба ихтиёри коллективҳои меҳнатӣ барои додани «ҳаққи» кори аълосифат дода шавад, шояд ба ислоҳи каму кости сохтмон ҳоҷат намонад.

Ман дар Москва меҳмонхона сохтани финҳоро дидам? Қасе каси дигарро ба кор маҷбур намекунад, касе бе кор намеистад, ягон ҷузъро аз нав намесозанд. Ҳама масолеҳи зарурӣ ба майдончаи сохтмон сари вақт ва мураттаб меояд. Онҳо аз маҳсулоти индустрияи бинокории мо тамоман даст кашидаанд, онро аз масофаи басо дур меоранд, ҳар чи ҳам бошад, маҳсулот аз они худашон ва хушсифат аст.

Дар кишвари мо бошад, тамоми умед ба комбинати хонасозии худамон аст. Чи қадарҳо даву ғеҷ карда, системаи идоракунии сифати истеҳсолотро дар корхонаҳои индустрияи бинокорӣ барпо кардаву аз нав сохта бошанд ҳам, натиҷаи дилхоҳ ба даст наомад. Фишангҳои иқтисодии ҳалли ин проблемаро ёфтан зарур аст. Ба сифати яке аз вариантҳо чунин фишангро таклиф карда метавонам: як қисми ҳаққи меҳнати коркунони шӯъбаи назорати техникӣ ва қабули давлатии маҳсулот ба устохо ва роҳбарони истеҳсолот дода, барои сақат масъулияти шахсии моддии онҳо муқаррар карда шавад. Он гоҳ ягон назоратчӣ лозим намешавад!

Шояд он гоҳ В. Вовенко, И. Михель, Ю. Цыганов барин мутахассисони баландихтисос майдони сохтмони корхонаҳои давлатиро тарк намуда, ба кооперативҳо нараванд. Онҳо на фақат барои ҳаққи калони меҳнат, балки бинобар аз натичаҳои кор қонеъ набуданашон бригадаро тарк карданд. Ҳамкоронам рост мегӯянд, ки ба чашмони одамони квартираи нав гирифта нигоҳ карда наметавонанд, аз бинои сохтаашон шарм медоранд.

**Аз вазъияти баамаломада чӣ сои раҳо бояд ёфт? Шумо чунон як манзараеро тасвир намудед, ки он қариб ислоҳнопазир аст.**

Чунон ки дар боло зикр кардам, бозсозии ташкилӣ дар худи комплекси бинокорӣ бидуни таъминоти моддию техникӣ натиҷа набахшид. Ҳозир коллективҳои меҳнатии «Душанбежилстрой» дар заминаи он ба ташкили иттиҳодияҳои кооперативӣ-артелӣ шурӯъ намуданд. Вале акнун сухан чандон аз хусуси ташкили меҳнат не, балки дар бораи беҳтар намудани кори бо масолеҳи зарурӣ таъмингардонии бинокорон меравад. Ба қарибӣ комиҷроияи шаҳри Душанбе якчанд адад печҳои хиштпазӣ харид, акнун барои сохтани заводҳои хиштпазии кооперативӣ ва қишлоқӣ имконият пайдо гардид. Дар республика имконияти хеле зиёд намудани шлакблокҳо мавҷуд аст. Ба таври васеъ ба кор бурдани усули аз қисмҳои яклухт сохтани хона пешбинӣ шуда истодааст. Ман дар хусуси имкониятҳои корхонаҳои саноатӣ таваққуф карда будам. Дар қишлоқ ҳам чунин имкониятҳо мавҷуданд. Ин аз масолеҳи маҳаллӣ истеҳсол намудани ҷузъҳо ва ҳатто барои сохтани хонаҳои шахсӣ бо масолеҳ таъмин намудани гражданинҳо мебошанд. Ман ҳаминро дар назар дорам, ки дар лаби дарьёҳо беду ар-ар шинондан мумкин аст, онҳо зуд сабзида ба воя мерасанд, аз чӯби онҳо хонаҳои якошьёнаи шахсӣ сохтан мумкин аст. Ин қисми ками захираҳои истифоданашуда мебошад.

Иттиҳодияи кооперативӣ — артели мо тайёр аст ҳар кадом кооперативи масолеҳи бинокорӣ тайёркунандаро ба худ шарик кунад. Зиёда аз ин, барпо намудани чунин кооперативҳо, ба истеҳсоли маҳсулоти ба мо зарур ҳидоят намудани онҳоро вазифаи худ медонем ва тайёрем ба ташаккули онҳо кӯмак расонем. Бо тамоми қувва ба тараққии индустрияи бинокорӣ мусоидат намудан ва барои иҷрои программаи манзил бо тамоми масолеҳи зарурӣ таъмин гардондани бинокорон яке аз самтҳои асосии фаъолияти депутатии ман мебошад.

Агар ҳамаи нақшаҳо амалӣ гарданд, пас аксарияти проблемаҳои номбаркардаам ҳал мешаванд. Ғайр аз ин, дар лоиҳаи принципҳои умумии бозсозии роҳбарӣ ба иқтисодиёт ва соҳаи иҷтимоӣ дар республикаҳои иттифоқӣ дар асоси васеъ гардондани ҳуқуқҳои соҳибихтиёрии онҳо ва худмаблағтаъминкунӣ гуфта мешавад: «Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ барои бо масолеҳи маҳаллии бинокорӣ ва дигар масолеҳ қонеъ гардондани талаботи ҳамаи корхонаю ташкилотҳои дар территорияашон воқеъбуда ҷавобгаранд». Дар сурати ба кор ин тавр муносибат кардан имконияти иҷрои программаи манзил торафт меафзояд.

Ба халалдор гардидани программаҳои иҷтимоӣ набояд роҳ дод. Ин боиси оқибатҳои ислоҳнопазир мегардад. Агар мо дар тӯли се-чор сол вазъияти дар комплекси бинокорӣ ба амаломадаро ислоҳ накунем, одамон аз бозсозӣ умедашонро мекананд.

**Л. СУЛАЙМОНОВ,**
**номзади илми фалсафа**

# СОЦИАЛИЗМ ВА БЕГОНАГӢ

ВАҚТҲОИ охир чӣ дар мамлакатҳои капиталистӣ ва чӣ дар мамлакатҳои социалистӣ масъалаи бегонагӣ, ки дар асарҳои нахустини классикони марксизм хуб таҳқиқ гардидааст, аҳамияти калони сиёсӣ пайдо кардааст. Таваҷҷӯҳ ба ин масъала тасодуфӣ нест. Солҳои 60 — 70-ум барои давлатҳои мутараққии ҷаҳони капиталистӣ давраи дигаргуниҳои ҷиддии иҷтимоӣ, сиёсӣ ва идеологӣ буданд. Баромадҳои зидди ҷанг ва ҳаракатҳои миллии озодихоҳона, вусъати бемисли «инқилоби донишҷӯён»-и солҳои шастумро, ки ба муқаддасоти идеологияи буржуазӣ таъсир расонда, некбинӣ ва итминони онро халалдор кардааст, қайд кардан бахусус зарур аст. Яке аз падидаҳои муҳими ҳаёти ҷамъиятӣ ва маданӣ-идеологии мамлакатҳои Ғарб дар ин солҳо ҳамин буд, ки дар байни аҳли улум идеяҳои марксизм васеъ паҳн гардиданд. Ин гувоҳи он аст, ки фалсафаи марксизм ҳаётӣ буда, барои дарки масъалаҳои замони ҳозира муҳим аст. Социологи америкоӣ Р. Миллс дар «Марксистҳо» ном китоби худ чунин менависад: «Марксизм ҳар чи ки бошад, драмаи фикрӣ ва сиёсии муҳимтарини даврони мо дар он қарор дорад. Дар марксизм «зиёиён, сиёсатмадорон, эҳтирос, таълимот, таҳлили сардтарин, маҳкуми маънавии оташинтарин ба ҳам омезиш меёбанд. Мустақиман, ба таври драмавӣ ба ҳам пайваст мешаванд ва таърихро эҷод мекунанд». Файласуфи РФГ А. Шмидт чунин овардааст: «Худфаҳмии чӣ қисмати шарқӣ ва чӣ қисмати ғарбии ҷаҳон бидуни Маркс ва таъсири вай ба олам маҳол аст.

Албатта, таваҷҷӯҳ ба мавзӯъти инсон ва муносибати байни одамон, ки дар мафҳуми «бегонагӣ» асоснок мегарданд, боиси рӯоварӣ ба фалсафаи марксизм шудааст. Зимнан файласуфҳои буржуазӣ бегонагиро чун моҳияти мардумшиносии инсон, чун падидаи ба ҳар сохти иҷтимоӣ хосбуда, чун падидае шарҳ медиҳанд, ки инсон ба мубориза зидди он қодир нест. Зиёда аз ин, онҳо фикри оид ба бегонагиро чун ягона тарзи таърихан муҳими мавҷудияти инсон ба миён мегузоранд ва ҷораёни барҳам додани бегонагиро берун аз ҳастии иҷтимоӣ ва муборизаи синфӣ медонанд.

Хотирнишон менамоем, ки категорияи бегонагӣ дар марксизм зиддияти зинаи муайяни тараққии ҷомиа, хусусияти муносибатҳои иҷтимоӣ-иқтисодиро, ки дар ҷараёни истеҳсолӣ дар байни одамон ба вуҷуд меоянд, ифода менамояд. Категорияи бегонагӣ чи дар маънои фалсафӣ ва чи дар маънои социологӣ хусусияти айнии (объективии) натиҷаҳои фаъолияти инсонро, ки ба қувваи мустақили муайян табдил дода шудаанд, муайян мекунад, ки ин қувва аз таҳти назорати инсон баромада, ба ҳукмронӣ бар вай шурӯъ менамояд.

Оё мафҳуми «бегонагӣ»-ро дар таҳлили воқеияти социалистӣ кор фармудан мумкин аст? Магар мо дар ҷомиаи социалистӣ мавҷуд будани падидаҳои бегонагиро эътироф менамоем ва агар «эътироф кунем», магар онҳоро барҳам додан имконпазир аст? Агар мо чунин ҳисоб кунем, ки дар шароити социализм ҳодисаҳои бегонагӣ ҷой надоранд, пас бо ҳамин масъалаи қонунӣ ва зарурӣ будани истифодаи категорияи бегонагӣ дар тақсими процессҳои иҷтимоии ҷомиаи социалистӣ аз миён бардошта мешавад. Агар мо мавҷудияти падидаҳои бегонагиро эътироф намоем, ки ман ба ин нуқтаи назар пурра тарафдор ҳастам, бо худи ҳамин қонунӣ будани истифодаи категорияи бегонагиро дар таҳқиқи ин ё он процессҳои ҷомиаамон раво медонем. Дар ин маврид арзиши назарии мафҳуми «бегонагӣ» бештар барҷаста зоҳир мегардад, чунки вазифаи амалии рафъи зуҳуроти бегонагии инсон дар шароити социализм ба миён меояд.

Бегонагӣ — воқеияти ҷомиаи социалистии мо мебошад, ки дар ин бора Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв дар вохӯрӣ бо роҳбарони воситаҳои ахбори умум 8 маи соли 1988 бо изтироби амиқ сухан ронда буд.

«Дар назди мо, — таъкид намуд ӯ, — вазифаи дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт бартараф кардани падидаи асоситарин — бегонагӣ меистад, ки он, мутаассифона, дар шароити социализм, вақто ки он бо таҳрифоти авторитарӣ — бюрократӣ тағйири шакл мекунад, ҷой дорад». Дар шароити бозсозии тамоми соҳаҳои иҷтимоӣ-иқтисодӣ, сиёсӣ ва маънавии ҳаёти ҷомиа арзиши назарии категорияи бегонагӣ барои таҳқиқи чи сабабҳои ба вуҷуд оварандаи бегонагӣ ва чи зуҳуроти мухталифи он торафт меафзояд. Қайд кардан зарур аст, ки то солҳои 80-ум дар илмҳои ҷамъиятшиносӣ ба хусусияти хоси социализм чун давраи якуми ҷамъияти коммунистӣ ба қадри кофӣ баҳо дода намешуд, ки ин боиси тезондани зиддиятҳои давраи гузариш, мушобеҳ сохтани ду зинаи сохти коммунистӣ — коммунизм ва социализм гардид. Дар амал ин дар инкор кардани зиддиятҳои айнии дохилии муносибатҳои истеҳсолотии социалистӣ, ҳаёти сиёсӣ ва ғайра ифода ёфт. Зимнан на ба зиддиятҳои дохилии сохти нави социалистӣ, балки ба худи ҳамон тазодҳои пешини байни капитализм ва коммунизм диққат дода мешуд. Зиддиятҳои социализм бошад чун процесси аз тарафи шаклҳои социалистии ташаккульёбандаи ташкил ва ҳавасмандгардонии меҳнат танг карда баровардани муносибатҳои иқтисодӣ, сарватҳо, ангезаҳои рафтори хоси сохтҳои антагонистӣ дониста шуда, тамоми душвориҳо, нокомиҳои сохтмони социалистӣ бошад, қабл аз ҳама бо аксулинқилоби дохилӣ ва берунӣ, бо таъсири манфии тамоми шаклҳои зуҳуроти боқимондаҳои замони гузашта алоқаманд карда мешуданд. Таҳлили душвориҳо, масъалаҳо ва зиддиятҳо рад карда мешуданд, ки ин боиси инкор кардани масъалаҳои бегонагӣ дар сохти ҷамъиятӣ-иқтисодии коммунистӣ гардида, таҳқиқи шакл ва хелҳои мухталифи бегонагиро, ки дар натиҷаи инқилоби Октябрь маҳв шуданашон мумкин набуд, аз рӯзнома мебардошт. К. Маркс саҳву хатоҳоеро, ки дар ҷараёни сохтмони ҷомиаи коммунистӣ роҳ дода шуданашон имконпазир буд, доҳиёна пешбинӣ карда, дар «Танқиди программаи Гота» ном асари худ зинаи якумӣ, поёнии ҷомиаи коммунистиро тавсиф намуда, чунин навишта буд: «Мо дар ин ҷо на бо чунин ҷомиаи коммунистӣ, ки дар заминаи маҳз худаш **тараққӣ кардааст,** балки бо чунин ҷомиаи коммунистӣ сарукор дорем, ки ҳамин ҳоло айнан аз дохили ҷомиаи капиталистӣ **мебарояд** ва бинобар ин аз ҳама ҷиҳат, аз ҷиҳати иқтисодӣ, аз ҷиҳати маънавӣ ва фикрӣ, ҳанӯз дорои ҳоли табиии ҷамъияти кӯҳнае мебошад, ки аз дохили он баромадааст» (К. Маркс ва Ф. Энгельс, Асарҳо, ҷ. 19, саҳ. 18).

В. И. Ленин таълимоти К. Марксро оиди зинаи поёнии ҷомиаи коммунистӣ баррасӣ карда, талаб менамуд, ки қонуниятҳои таҷдиди ҳаёти фардии одамон, тамоми системаи омилҳои иҷтимоӣ-рӯҳӣ, ки ба маз-

мун ва самти процессҳои ичтимоӣ-иқтисодии дар ҷамъият баамалоянда фаъолона таъсир мерасонанд, пурратар ба ҳисоб гирифта шавад. Ин қонуниятҳо дар мисоли чунин кашфиёте, ки В. И. Ленин дар социализми илмӣ кард, бештар равшан зоҳир гардиданд. Яъне ӯ эътироф намуд, ки низоми социалистӣ бар ҳамаи дигар низомҳо танҳо бо мусоидати механизми иқтисодие ғалаба хоҳад кард, ки дар он аз рӯи план пеш бурдани хоҷагӣ бо истифода кардани муносибатҳои молӣ-пулӣ тавъам бошад.

Вале саҳву хатоҳои ҷиддие, ки дар давраи парастиши шахсияти Сталин ҷой доштанд ва тамоми фоҷианокии тараққии минбаъда нисбат ба роли муносибатҳои молӣ-пулӣ ва қонуни арзиш дар замони социализм муносибати нодурустро ба вуҷуд оварданд, ба социализм бевосита муқобил гузоштани муносибатҳои молӣ-пулӣ ва қонунии арзиш бошад, ба нодуруст баҳо додан ба ҳисоби хоҷагӣ оварда расонд, ки ин боиси худсарӣ дар нархмонӣ ва бедиққатӣ ба муомилоти пул гардид. Имрӯз, мо давраи гузаштаро таҷдиди назар карда, мефаҳмем, ки муваффақияти бозсозӣ, мақоми нави одам дар истеҳсолот, хусусияти нави робита бо моликият, муносибати нави одам ба замин, ки дар тӯли даҳсолаҳо аз одам дур карда шуда буд, маҳз ба суръати аз худ намудани чунин усулҳои самаранок, монанди пудрати иҷора, ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ вобаста хоҳад шуд. Тавре ки М. С. Горбачёв дар вохӯрӣ бо ходимони илм ва маданият моҳи январи ҳамин сол таъкид кард, тамоми ин маҷмӯи тадбирҳо имкон хоҳад дод, ки «... ба дур кардани одам аз воситаҳои истеҳсолот зарба зада шавад, дар меҳнаткаш ҳисси баркамоли худро хӯҷаин донистан аз нав ба вуҷуд оварда, неруи шахсии вай вусъат дода шавад».

Яке аз сабабҳое, ки бегонагиро ба вуҷуд меоваранд, маҳдудии демократия буд. В. И. Ленин дар худи солҳои нахустини Ҳокимияти Советӣ дар асарҳои худ борҳо нишон додааст, ки социализм ва демократия ҷудонопазиранд.

«Бе демократия, — навишта буд В. И. Ленин, — социализм дар ду маъно мумкин нест: 1) агар пролетариат бо роҳи мубориза барои демократия ба революцияи социалистӣ тайёрӣ набинад, ин революцияро ба амал оварданаш мумкин нест; 2) агар социализми ғолибшуда демократияро пурра ба амал набарорад, ғалабаи худро нигаҳдорӣ карданаш ва инсониятро ба барҳам хӯрдани давлат оварда расонданаш мумкин намешавад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 23, саҳ. 72).

Муттасил вусъат додан ва мустаҳкам намудани демократия ягона шакли имконпазири мавҷудият ва фаъолияти дурусти ҷомиаи социалистӣ ва ягона стратегияи саҳеҳи бартараф намудани бегонагии бавуҷудояндаи сиёсӣ мебошад.

Ба масъалаи барҳам додани бегонагӣ, ки онро умуман дар зинаҳои мухталифи таҳлили назарӣ баррасӣ кардан мумкин аст, чанде муфассалтар таваққуф менамоем. Дар зинаи таҳлили умумифалсафӣ чунин саволи принципан муҳим ба миён меояд: оё умуман аз хусуси рафъи бегонагӣ дар доираи шароити муайяни ичтимоӣ сухан рондан мумкин аст ё бегонагӣ шарри абадии инсон мебошад?

Олимон ба ин савол посуххои мухталиф медиханд. Файласуфи амрикоӣ Г. Симпсон чунин мешуморад, ки бегонагӣ қисми шароити мавҷудияти инсон аст ва, аз ин рӯ, бегонагии ибтидоии оддиро ҳеҷ гоҳ бартараф кардан мумкин нест, ва аз ин ҷо хулоса мекунад: бегонагӣ падидаи имрӯза намебошад ва бояд чун сарнавишти универсалии мавҷудияти инсон дониста шавад. Дигар олимон чунин мешуморанд, ки бегонагӣ натиҷаи тараққии техника аст ва, аз ин рӯ, барои фаҳмидани сарчашмаҳои бегонагӣ таҳқиқи муносибати байни инсон ва техника зарур аст. Дар ин маврид масъулияти пайдо шудани падидаҳои бегонагӣ бар дӯши на шароити муайяни ичтимоӣ, ки дар доираи он бегонагӣ мушоҳида мегардад, балки бар дӯши пешрафти техникӣ мебошад.

Ҳарду ақида факти бевоситаи фаъолияти инсонро ба асос гирифта, чунин мешуморанд, ки ин фаъолият худ ба худ, аллакай, аз мавҷудияти бегонагӣ гувоҳӣ медиҳад. Дар ҳарду мавриди дар байни чунин процессҳои сифатан мухталиф, монанди предметнокшавӣ ва бегонагӣ тафовути аниқе гузошта намешавад. Предметнокшавӣ шарти зарурии мавҷудияти инсон мебошад, чунки худи инсон ҳомили фаъолияти предметнок мебошад. Бегонагӣ бошад, фақат лаҳзаи муайяни предметноккунӣ, ҷанбаи муайяни ҷудокунии фаъолияти предметноки тақсими меҳнат мебошад, вақто ки ин ё он қувваи аз тарафи инсон предметнок кардашуда ва муносибатҳои ҷамъиятӣ ба сифати як чизи ба инсон тамоман новобаста ба майдон мебароянд. Бо процесси фаъоли предметноккунии инсон ташбия кардани бегонагӣ маҳз боиси чунин ақоид мегардад, ки бегонагӣ чун зарурати ногузир, шарр ва қазову қадари абадӣ дониста мешавад.

Барои аниқтар фаҳмидани моҳияти процессҳои бегонагӣ дар байни як силсила дигар ҳодисот, ки ба ин ё он андоза ба падидаи бегонагӣ муносибат доранд, фарқ гузоштан зарур аст.

Дар адабиёти фалсафии советӣ предметнокшавӣ, предметазхудкунӣ, бегонагӣ ва таҷассумкунӣ барин мафҳумҳо аз якдигар фарқ мекунанд.

Предметнокшавӣ чунин процессе мебошад, ки дар он субъективияти инсон дар объект, дар шакли предметии фаъолияти вай таҷассум мегардад. Предметноккунӣ процесси аз тарафи субъект, азхудкунии ҷӣ шаклҳои предметии фаъолияти худи инсон ва ҷӣ табиат мебошад. Дар процесси предметнокшавӣ худи фаъолияти предметнок, шаклҳои предметии ин фаъолият ва табиат қисми дониши инсон мешавад. Ба ҳамин тариқ, предметнокшавӣ ва предметноккунӣ шарти зарурии фаъолияти инсон аст, бегонагӣ бошад, танҳо шакли таърихан гузарондаи аз тарафи инсон предметноккунии қувваҳои мавҷудаи худ мебошад. Ин ба таҷассумкунӣ ҳам, чун ба шакли предметноккунӣ, вақто ки инсон ба натиҷаҳои фаъолияти худ шакли махсуси моддӣ мебахшад, ба андозаи баробар дахл дорад. Таҷассумкунӣ лаҳзаи махсуси бегонагӣ шакли махсуси предметноккунӣ бо усули бегонагӣ мешавад. Чунин ташхиси мафҳумҳо дар адабиёти фалсафии советӣ маъмул гардидааст.

Бисьёр файласуфҳои буржуазӣ предметноккунӣ ва таҷассумкуниро бо процесси бегонагӣ мушобеҳ месозанд, ки ин ба онҳо ҳуқуқ медиҳад аз хусуси имконнопазирии умуман рафъи бегонагӣ хулоса кунанд. Он файласуфҳое, ки бегонагиро чун процесси муваққатии гузарандае меҳисобанд, ки онро пеш аз ҳама тақсими капиталистии меҳнат ба миён овардааст, ки дар шароити муайян пурра барҳам мехӯрад, ақидаи тамоман акси инро доранд. Ба ин нуқтаи назар бисьёр марксистоне тарафдор ҳастанд, ки процессҳои рафъи бегонагиро бо барпо кардани ҷомиаи социалистӣ вобаста менамоянд. Ростӣ, рафъи ҳақиқии бегонагӣ танҳо дар баробари сарнагун сохтани ҳокимияти сиёсии буржуазия ва барқарор намудани диктатураи пролетариат ба амал меояд. В. И. Ленин давлати буржуазиро, чун қуввае, ки бар болои ҷомиа қарор дорад ва худро аз ҷомиа торафт бештар дур месозад, муайян намуда, навишта буд: «озод шудани синфи мазлум на фақат бе революцияи ҷабрӣ, балки низ бе нест кардани ин аппарати ҳокимияти давлатӣ, ки онро синфи ҳукмрон барпо кардааст ва ин «дуршавӣ» дар он таҷассум ёфтааст, аз имкон берун аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 25, саҳ. 428). Таҷриба нишон медиҳад, ки фақат дар баробари истиқрори ҳокимияти пролетарӣ ва дар баробари аз тарафи он нест карда шудани моликияти хусусӣ мумкин аст заминаи сиёсӣ ва иҷтимоӣ-иқтисодии бегонагӣ рафъ карда шавад. Ин иқдоми инқилобӣ ва инсонпарваронаи пролетариат ибтидои тараққиёти сифатан нави муносибатҳои сиёсӣ ва иҷтимоӣ-иқтисодии одамон мебошад, ки онҳо дар натиҷаи ғалабаи муноси-

батҳои истеҳсолотии социалистӣ ва инкишофи демократияи социалистӣ тамоми соҳаҳоро фаро мегиранд ва заминаи бегонагиро чун омили иқтисодӣ ва сиёсӣ аз байн мебарад.

Дар айни замон дар баробари барпо намудани ҷомиаи социалистӣ бегонагии инсон худ ба худ барҳам намехӯрад. Барои рафъи падидаҳои бегонагӣ барҳам дода шудани моликияти хусусӣ зарур аст, вале асло шарти кофӣ намебошад. Дар вақташ Қ. Маркс сабабҳои пайдоиши бегонагиро баррасӣ карда, як силсила лаҳзаҳоеро нишон дод, ки онҳо ба пайдо шудани ин падида мусоидат мекунанд. Ба ҷумлаи ин лаҳзаҳо ӯ ақибмондагин қувваҳои истеҳсолкунанда, мавҷудияти моликияти хусусӣ, истисмор, махсусгардонӣ ва тақсими меҳнатро дохил менамуд. Бинобар ин рафъи бегонагӣ, ки баробари нест кардани моликияти хусусӣ оғоз мёбад, аз як қатор процесс ва тадбирҳои пайдарпае иборат мебошад, ки онҳо дар ҷараёни барпо кардани ҷомиаи социалистӣ ба амал бароварда мешаванд. Ба ин гуна процессҳои иҷтимоӣ дар навбати аввал ҳокимиятро ба даст даровардани пролетариат ва сарнагун сохтани дастгоҳи давлатӣ, тараққии тези қувваҳои истеҳсолкунандаи моддӣ ва барқарор гардидани демократияи социалистӣ, инкишофи шуури ҷамъиятӣ ва ба амал баровардани инқилоби маданӣ мансубанд. Ҳамаи ин аъзои муҳими процесси умумии барҳам додани бегонагии инсон дар давраи ибтидоии барпо кардани ҷомиаи социалистӣ мебошад.

Аз ҷониби дигар, чунин фикр кардан нодуруст мебуд, ки ин ё он зуҳуроти бегонагии инсон дар ҷомиаи социалистӣ фақат «доғҳои модарзодии капитализм» мебошанд. Чунин гуфтаи Қ. Маркcро дар бораи хусусиятҳои инқилобҳои пролетарӣ ёдоварӣ кардан ҷоиз аст, ки онҳо «худ худро якзайл танқид мекунанд, ҳар замон аз тараққӣ боз меистанд, ба он чи ки аллакай иҷрошуда менамояд, пас мегарданд, то ки онро бори дигар аз нав сар кунанд, ноқисӣ, ҷиҳатҳои суст ва ношоями кӯшишҳои аввалаи худро бо асоснокии комил масхара мекунанд» (Қ. Маркс ва Ф. Энгельс, Асарҳо, ҷ. 8, саҳ. 123). Ин гуфтаи Қ. Маркс аз он гувоҳӣ медиҳад, ки дар шароити социализм ҳодисаҳои низомҳои иқтисодии гузашта такроран ба зуҳур омада метавонанд ва як силсила падидаҳои бегонагиро дар шароити социализм ба андозаи муайян осори низоми гузаштаи капиталистӣ ба вуҷуд меоварад. Вале мавҷудияти бегонагиро дар шароити ҷомиаи социалистӣ танҳо дар асоси ин омил шарҳ додан, маънои пардапӯш кардани он заминаҳоеро дорад, ки дар шароити муайяни иҷтимоӣ ҳақиқатан метавонанд ба шаклҳои номатлуби бегонагии инсон оваранд. Масъала на чандон дар сари он аст, ки ҳамаи шаклҳои зуҳуроти бегонагӣ дар шароити социализм ба боқимондаҳои падидаҳои замони гузашта нисбат дода шаванд, балки дар сари он аст, ки мо бояд ба таҳлили воқеияти социалистӣ бо камоли ҷиддият муносибат кунем, то ки бегонагии инсонро барҳам диҳем.

Бегонагии инсон дар шароити социализм на танҳо дар шакли ҳодисоти боқимондаи замони гузаштаи капиталистӣ ба майдон мебарояд, балки тағйири шакл кардани социализм ҳам онро ба вуҷуд меоварад, ки ин тағйири шакл кардани социализм дар мамлакати мо ва дар як қатор мамлакатҳои социалистӣ ба вайрон кардани демократияи социалистӣ, ба дур шудан аз принципҳои марксизм-ленинизм дар назария, ба рад кардани тамоюлҳои айнӣ, ки дар ин ё он давраи сохтмони социализм зоҳир мегарданд, оварда расонд. Ғайр аз ин, ба мавҷуд будани унсурҳои бегонагии инсон дар ҷомиаи социалистӣ як қатор зиддиятҳое сабаб мешаванд, ки онҳо гарчанде хусусияти антагонистӣ надошта бошанд ҳам, дар замони социализм ҷой доранд. Гуногунии иҷтимоии меҳнат боқӣ мондааст ва, чун натиҷаи ин, ҷой доштани ҳодисаҳои нобаробарии иҷтимоии байни синфҳо, инчунин байни гурӯҳҳои ҷудогонаи дохили онҳо ба мушоҳида мерасад, ки ин боиси торафт бештар ба табақаҳо ҷудо шудан ва бегонагӣ мегардад. Дар инкишофи шуури фардӣ ва ҷамъиятӣ ҳанӯз тазод ҳаст, ки он афзоиши сустии сиёсӣ, нобова-

риро ба созмонҳои партиявӣ ва давлатии ҷомиаи мо ва, ниҳоят, амиқ шудани шовинизм ва миллатчигиро дар як қатор минтақаҳои мамлакат, зиддиятҳои байни талаботи торафтафзояндаи инсон ва имкониятҳои қонеъ гардондани онҳоро, зиддияти байни дастурҳои муайяну роҳнамунҳои пуркимати фарди алоҳида ва ҳаёти воқеиро, ки ӯ ба он қадам мегузорад, ба вуҷуд овардааст. Ҳамаи ин дар бораи мавҷуд будани бегонагии шахсият дар ҷомиаи социалистӣ гувоҳӣ медиҳад, гарчанде ки худи шароити ҳукмронии сармоя табиати иҷтимоии сифатан дигареро молик аст.

Аз факти эътироф кардани мавҷудияти унсурҳои бегонагӣ дар шароити ҷомиаи социалистӣ, ки ба пайдоиши онҳо чӣ падидаҳои боқимондаи низоми гузаштаи капиталистӣ ва чӣ нисбатан мустақилона пайдо шудани онҳо дар натиҷаи шакл тағьир кардани социализм ва муваққатӣ дур шудан аз принципҳои демократияи социалистӣ, инчунин даҳолати давлат ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷомиа сабаб мешаванд, ду вазифаи амалӣ ба миён меояд.

Аввалан, барҳам дода шудани бегонагӣ бояд аз як силсила процессҳои пай дар пае иборат бошад, ки ба нест кардани он падидаҳои боқимондаи капитализм, ки мавҷудияташон дар давраи барпо кардани ҷомиаи социалистӣ ногузир мебошад, нигаронда шудаанд.

Сонӣ, дар рафти тараққии рӯзафзуни минбаъдаи давлати социалистӣ бояд он тавсияҳои назариявӣ аз ҷиҳати илмӣ асоснок ва дар ҳаёт татбиқ карда шаванд, ки дар амал на фақат боиси оқибатҳои номатлуб нагарданд, балки ба худи имкони чунин оқибатҳо роҳ надиҳанд. Вазифаи дуюм, вазифаи бештар душвортар буда, сатҳи баланди донишҳои илмӣ-техникиро тақозо дорад. Агар вазифаи якум амалан аз лаҳзаи оғози инқилоб ба амал бароварда шавад, вазифаи дуюм дар ҷараёни такомули минбаъдаи муносибатҳои иҷтимоӣ ва нашъунамои ҳақиқии имкониятҳои эҷодии шахс аҳамияти аввалиндараҷа пайдо менамояд.

Ҳамин тариқ, категорияи бегонашавиро дар таҳлили процессҳои иҷтимоии ҷомиаи мо бо муваффақият ба кор бурдан мумкин аст ва ҳар қадаре ки процесси рафъи зуҳуроти бегонагӣ, ки дар замони социализм ҷой дорад, фаъолтар пеш равад, аҳамияти он аз ҷиҳати ҳадафмандии интиқодӣ ва революционикунонӣ ҳамон қадар меафзояд. Истифодаи ин мафҳум ба сифати мафҳуми зарурӣ дар ҳалли ин ё он зиддиятҳо воқеияти социалистӣ чӣ дар соҳаи иҷтимоӣ-сиёсӣ ва чӣ дар соҳаи инкишофи шуури фардӣ на танҳо қонунӣ аст, балки унсури зарурии ҳаракати рӯзафзуни илман асоснок аз социализм ба сӯи коммунизм низ мебошад.

Роль ва аҳамияти категорияи бегонагиро мутлақ насохта ва тамоми гуногуншаклии воқеияти иҷтимоиро ба як махраҷ — бегонагӣ наоварда, мо бо вуҷуди ин майл дорем чунин ҳисобем, ки мафҳуми бегонагӣ ҳанӯз имкониятҳои назариявӣ ва методологии худро пурра истифода накардааст.

# ТАБАДДУЛОТ ДАР ИҚТИСОДИ СИЁСӢ

## *Ба муносибати 130-солагии асари К. Маркс «Доир ба танқиди иқтисоди сиёсӣ»*

ОХИРИ солҳои панҷоҳуми қарни гузашта дар мамлакатҳои Европа аломатҳои болоравии фарорасандаи революционӣ пайдо гардиданд. Давраи тӯлонии реакцияи сиёсӣ, ки аз лаҳзаи шикаст хӯрдани революцияи солҳои 1848—1849 идома дошт, ба поён мерасид. Дар назди синфи коргар пешомадҳои нав фароҳам омаданд. Ба ҳаракати умумии сиёсӣ нахустин дар таърихи капитализм бӯҳрони ҷаҳонии иқтисодии солҳои 1857—1858, ки он дар натиҷаи зиддиятҳои амики сохти капиталистӣ ба амал омада буд, такон дод.

Дар он ҳангом фаъолияти назариявию амалии Маркс ба масъалаи ба задухӯрдҳои нави синфӣ дар шароити болоравии революционӣ тайёр намудани пролетариати байналхалқӣ равона гардида буд. Маркс бо масъалаҳои иқтисоди сиёсӣ ҷиддӣ машғул мешавад. Ӯ ба омӯзиши қонунҳои инкишофи тарзҳои истеҳсолот, алалхусус қонунҳои иқтисодии ҷамъияти капиталистӣ, камар баста, зиддиятҳои капитализмро, ки инкишофи онҳо ногузир боиси революцияи социалистӣ мегардад, ошкор месозад. Дар тӯли солёни зиёд Маркс муҳимтарин проблемаҳои иқтисоди сиёсии капитализмро таҳқиқ намуда, дар асоси бисёр маъхазу ҳуҷҷатҳо воқеияти иқтисодии ҷамъияти капиталистӣ, соҳаҳои мухталифи илмҳои ҷамъиятшиносӣ ва табиатшиносиро омӯхта, маълумотҳоро барои муфассал муайян намудани як қатор масъалаҳои иқтисодӣ истифода бурд. Маркс ин кори азимро ба иҷро расонда, соли 1857 ба бевосита навиштани асари калон роҷеъ ба иқтисоди сиёсӣ шурӯъ намуд. Варианти мусаввадаи қисми якуми ин асар дар шакли дастнависҳои иқтисодӣ то ба мо омада расидааст. Дар ин дастнависҳо баъзе натиҷаҳои тадқиқоти бисёрсолаи Маркс дар соҳаи иқтисоди сиёсӣ ҷамъбаст намуда, як қатор нуктаҳои муҳиме, ки Маркс баъдтар дар асари асосии иқтисодиаш «Капитал» инкишоф дод, тавсия карда шуданд. Дастнависҳо нишон медиҳанд, ки Маркс маҳз дар ҳамин давра дар шакли умумӣ асосҳои назарияи арзиши изофӣ, нуктаҳои асосии иқтисоди сиёсии марксистиро кор карда баромад. Дастнависҳои иқтисодӣ қисман ҳамон материали ибтидоие гардиданд, ки Маркс умед дошт онро ҳангоми навиштани асари калони иқтисодии ба нақша гирифтааш аз нав кор карда, илова дарорад ва истифода барад. Маркс ният дошт, ки ин асарро дар шакли китоби алоҳида чоп кунад. Нашри аввали вай соли 1858 анҷом ёфт ва он дар шакли китоби «Доир ба иқтисоди сиёсӣ» аз чоп баромад.

Асари мазкур марҳалаи муҳими ташаккули таълимоти иқтисодии Маркс, тарзи истеҳсолоти капиталистиро тадқиқ кардани ӯ ва танқиди иқтисоди сиёсии буржуазиро инъикос менамояд. Он ба ҷумлаи асарҳое дохил мешавад, ки ба қавли В. И. Ленин, дар онҳо Маркс иқтисоди сиёсиро революционӣ гардондааст.

Дар асари «Доир ба танқиди иқтисоди сиёсӣ» назари илмӣ ба муносибатҳои ҷамъият амиқу равшан ифода ёфта, табиати мол ва меҳнат дар шароити истеҳсолоти молӣ таҳлил карда, назарияи арзиш муайян ва масъалаҳои пайдоиш, моҳият ва вазифаҳои пул таҳқиқ карда шудаанд. Ба масъалаи танқидаи баррасӣ намудани назарияҳои мухталифи буржуазӣ ва майдабуржуазии мол, арзиш, пул ва муомилоти пулӣ мақоми калон дода шудааст.

Асари «Доир ба танқиди иқтисоди сиёсӣ» бо сарсухани пурмазмуне оғоз меёбад, ки он ҳам аҳамияти калони назариявӣ ва ҳам илмӣ дорад. Дар ин сарсухан тавсифи гениалии моҳияти дарки ягонаи илмии материалистии таърих, ки онро Маркс кашф карда буд ва таърифи классикии худи мавҷудияти материализми таърихӣ дода шудааст. Дар он, ба ибораи В. И. Ленин, Маркс «формулировкаи томи нуктаҳои асосии материализмни ба ҷамъияти инсонӣ ва ба таърихи он татбиқшударо... баён кардааст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 21, саҳ. 44).

Маркс аз соҳаҳои мухталифи ҳаёти ҷамъиятӣ соҳаи иқтисодиро, аз тамоми муносибатҳои ҷамъиятӣ бошад — муносибатҳои истеҳсолиро ҳамчун муносибатҳои асосии муайянкунандаи ҳамаи дигар муносибатҳо ҷудо кард. Зимнан, ӯ таъкид кард, ки маҷмӯи ин муносибатҳои истеҳсолӣ базиси воқеии ҷамъиятро ташкил менамояд, ки надстройкаи юридикӣ ва сиёсӣ бар он қарор мегирад ва ба он шаклҳои муайяни шуури ҷамъиятӣ мувофиқат менамояд. Бо худи ҳамин Маркс ягона роҳи дурусти тадқиқи илмии процессҳои пайдоиш, тараққиёт ва сукути формацияҳои ҷамъиятӣ-иқтисодӣ, омӯзиши таърихи ҷамъияти инсониро, ки «бо ҳамаи ҳаматарафагӣ ва зиддиятнокии азими худ процесси ягонаи қонунӣ мебошад, нишон дод».

(В. И. Ленин, Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 21, саҳ. 46).

Маркс дар сарсухан тасвияи Қонуни ба характери қувваҳои истеҳсолкунанда мувофиқат намудани муносибатҳои истеҳсолиро дода, муҳимтарин нуктаи марксизмро баён кард: зиддиятҳое, ки дар давраи муайяни тараққиёти ҷамъияти синфӣ байни қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ пайдо мегарданд, сабаби асосии революцияи иҷтимоӣ, ба таври революционӣ табдил ёфтани як формацияи ҷамъиятӣ-иқтисодӣ ба дигар формацияи прогрессивитар мебошанд.

«Қувваҳои истеҳсолкунандаи моддии ҷамъият дар давраи муайяни тараққиёти худ ба муносибатҳои мавҷудаи истеҳсолӣ ё худ ба муносибатҳои моликият, ки танҳо ифодаи юридикии муносибатҳои истеҳсолӣ мебошанду дар дохили онҳо то ҳол тараққӣ мееёфтанд, зид мебароянд. Ин муносибатҳо аз шакли тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда ба занҷиру завлонаи онҳо табдил меёбанд. Он гоҳ давраи революцияи иҷтимоӣ фаро мерасад» (К. Маркс ва Ф. Энгельс, Асарҳо, ҷ. 13, саҳ. 7). Маркс процесси диалектикии таъсири мутақобилаи қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолиро мутобиқи ҷамъияти капиталистӣ ошкор сохта, исбот мекунад, ки вай ногузор бояд барҳам хӯрад, муносибатҳои, истеҳсолии буржуазӣ дар баробар ин шакли охирини антагонистии процесси ҷамъиятии истеҳсолот мебошад, сохти ояндаи ҷамъияти социалистӣ аз антагонизмҳои ҷамъияти синфӣ озод хоҳад шуд.

Маркс усули диалектикаи материалистиро ба таҳқиқи проблемаҳои иқтисодии дар китобаш баёнёфта, аз ҷумла ба таҳлили мол, меҳнат, арзиш, пул ба кор бурд. Вай зиддияти байни арзиши истеъмолӣ ва арзиши молро ошкор месозад ва нишон медиҳад, ки инкишофи ин зиддият, ҷоришавии он ба муносибатҳои байни мол ва пул процесси табиии таърихӣ мебошад.

Бар хилофи иқтисодчиёни бружуазӣ, ки мол ва арзишро моҳияти категорияҳои абадии табиӣ мешуморианд, Маркс характери таърихан гузарандаи онҳоро исбот менамояд. Маркс молро таҳқиқ карда, нишон медиҳад, ки маҳсулот танҳо ба шарти муносибатҳои муайяни ҷамъиятӣ шакли молро пайдо мекунад, истеҳсолоти молӣ дар зинаи муайяни таърихӣ пайдо гардида, дар инкишофи худ аз истеҳсолоти оддии молӣ то истеҳсолоти капиталистӣ давраҳои мухталифро тай мекунад. Маркс молро ҳамчун хоначаи иқтисодии ҷамъияти буржуазӣ мешуморад, ки дар он ҷанини тамоми зиддиятҳои капиталистӣ гузошта шудааст.

То Маркс иқтисодчиён характери духелаи молро ҳамчун арзиши истеъмолӣ ва арзиши муовизӣ қайд карда буданд. Маркс молро таҳлил карда, аввалин шуда муқаррар намуд, ки арзиши истеъмолӣ ва арзиши муовизӣ ягонагии зиддиятнокро ташкил медиҳад, ки он зиддияти воқеии байни меҳнати хусусӣ ва меҳнати ҷамъиятии молистеҳсолкунандагонро инъикос менамояд.

Дар рафти таҳқиқи мол Маркс муайян намуд, ки ба зиддияти дар мол таҷассумъёфта характери зиддиятноки меҳнати барои истеҳсоли мол сарфшаванда сабабгор аст. Маркс меҳнати арзишофарандаро амиқ таҳлил намуда, кашфиёти муҳиме кард — ӯ характери духелаи меҳнати дар мол таҷассумъёфтаро муқаррар ва исбот намуд. Мувофиқи таърифи худи Маркс ин кашфиёт «Нуктаи асосӣ» гардида, имкон дод, ки як қатори томи мураккабтарин проблемаҳои иқтисоди сиёсӣ муайян карда шавад.

Маркс дар асоси таҳлили мол ва меҳнат назарияи арзиши кашфкардаи хешро инкишоф дод. Агар иқтисодчиёни буржуазӣ, аз ҷумла Смитт ва Рикардо, дар мубодилаи мол ба мол, дар мубодилаи арзиш — мубодилаи ашъёро дида бошанд, пас Маркс дар ин мубодила муносибати байни одамонро ошкор сохт. Ҳангоми таҳлил Маркс бо ҷиҳати миқдории масъала, бо муайян намудани бузургии он маҳдуд нагардид, чунон ки инро иқтисодчиёни буржуазӣ карданд, балки пеш аз ҳама табиати арзишро муфассал равшан карда, ба он ҳамчун ба меҳнати абстракти ҷамъиятӣ тавсифи сифатӣ медиҳад, ӯ таърифи бузургии арзишро бо меҳнати ба ҷамъият зарур аз ҷиҳати назариявӣ асоснок мекунад. Маркс ба назарияи арзиши худ такья намуда, муқаррар кард, ки дар шароити истеҳсолоти молӣ меҳнати барои истеҳсоли мол сарфшуда бевосита шакли арзишро қабул мекунад.

Маркс дар асоси назарияи арзиши худ проблемаи пулро низ муфассал таҳқиқ намуд. Ӯ аввалин шуда дар илми иқтисодӣ пайдоиши шакли пулии арзишро фаҳмонда, робитаи узвии арзиш ва пулро нишон дода, пулро ҳамчун натиҷаи ниҳоии инкишофи таърихии шакли арзиш ҳисобид. Вай моҳияти пулро кушода дода, ролли иқтисодии пулро дар ҷамъияти буржуазӣ таҳқиқ намуд, вазифаҳои мухталифи пул, инчунин қонунҳои муомилоти пули металлӣ ва коғазиро илман муайян намуд ва фаҳмонда дод.

Маркс дар асараш «Доир ба танқиди иқтисоди сиёсӣ» таҳлили юридикии назарияҳои майдабуржуазии утопистии «пулҳои корӣ»-ро анҷом дод. Вай нишон дод, ки дар шакли пул имконияти мавҳуми бӯҳрои мавҷуд аст. Барои ба воқеият табдил ёфтани ин имконият аз истеҳсолоти оддии молӣ ба истеҳсолоти капиталистӣ гузаштан зарур аст. Баробари чунин гузариш зиддияти байни меҳнати хусусӣ ва ҷамъиятии дар мол таҷассумъёфта, ба шакли хеле инкишофьёфта — ба зиддияти характери ҷамъиятии истеҳсолот ва тарзи хусусии капиталистии азхудкунӣ сабзида мерасад. Танҳо дар шароити тарзи капиталистии истеҳсолот имконияти мавҳуми бӯҳронҳо ба воқеият табдил меёбад.

Назарияи иқтисодии Маркс, ки борн нахуст дар шакли мукаммал дар асари «Доир ба танқиди иқтисоди сиёсӣ» баён ёфт, синфи коргарро дар мубориза он ба муқобили буржуазия ва асосҳои сохти капиталистӣ аз ҷиҳати идеявӣ мусаллаҳ ва муттаҳид гардонд.

# БОЗСОЗӢ ДАР КООПЕРАЦИЯИ МАТЛУБОТ

Кооперацияи матлуботи Тоҷикистон дар тараққии иҷтимоию иқтисодии республика роли калон мебозад. Амалӣ гардидани сиёсати қавии иҷтимоии КПСС ва пурратар қонеъ кардани талаботи рӯзафзуни моддӣ ва маданиии аҳолӣ аз бисьёр ҷиҳат ба кори пурсамари он вобаста аст. Вале дар баробари ин, қайд мекунад муаллифи китоби тақризшаванда, неруи кооперацияи матлуботи республика пурра истифода бурда намешавад, имкониятҳои бойтарини шаклҳои кооперативии хоҷагидорӣ бошад, ҳанӯз ба қадри кофӣ ошкор сохта нашудаанд.[1] Дар кори он, алалхусус дар солҳои карахтӣ, усулҳои маъмурию фармонфармоии хоҷагидорӣ бартарӣ доштанд, ки он боиси вайроншавии равобити органҳои интихобӣ бо пайчиён гардид. Худи кооперативҳо бошанд, ташкилоти мустақили меҳнаткашон буданашонро бас карданд.

А. Ғозибеков дар асоси баҳои додашуда ба кооперацияи матлуботи республика дар китобаш диққати асосиро ба таърифи самтҳои муҳимтарини бозсозии механизми хоҷагидорӣ, ба беҳтар намудани планкашии кори савдо ва пурзӯр гардондани ҳавасмандии моддии коркунони кооперация барои ба даст овардани натиҷаҳои беҳтарини ниҳоӣ ҷалб менамояд. Хулоса дар хусуси он, ки хоҷагии кооперативӣ муҳимтарини қисми таркибии комплекси агросаноатии республика мебошад, тавассути натиҷаҳои ҳисобу китоби овардаи муаллиф собит мегардад. Чунончи, кооперацияи матлубот ҳамчун хоҷагии серсоҳа зиёда аз як миллион нафар пайчиро муттаҳид месозад, 4,5 ҳазор магазин ва 3,4 ҳазор корхонаи хӯроки умумӣ, 490 анбори молҳои гуногун дорад. Иттифоқи матлуботи Тоҷикистон дар СССР ягона ташкилотест, ки зиёда аз нисфи гардиши моли чаканаи республика ба он рост меояд ва ба бештар аз 73 фоизи аҳолии он хизмат мерасонад. Барои муқоиса қайд мекунем, ки дар мамлакат вазни қиёсии кооперация дар гардиши мол ҳамагӣ 29 фоизро ташкил медиҳад. Бо вуҷуди ин, талаботи аҳолии деҳотро савдои кооперативӣ пурра қонеъ гардонда наметавонад, структураи гардиши моли чакана бошад, ноқилона аст. Ҳозир сокинони деҳоти республика ба қадри кофӣ бо маснуоти трикотажӣ ва ҷӯробҳо, пойафзоли чармин, радио, васоити таълим ва асбоби хатнависӣ таъмин нестанд. Талабот ба онҳо, ки дар талабномаҳои Тоҷикматлубот ифода ёфтааст, танҳо 63—79 фоиз қонеъ гардонда мешаваду халос.

Ташкилотҳои маҳсулоттайёркунии кооперацияи матлубот дар кори зиёд кардани захираи молҳое, ки барои қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ ба бозор бароварда мешаванд, роли муҳим мебозанд. Мувофиқи ҳисобу китоби муаллиф, аз 10 то 70 фоизи тамоми ҳаҷми тайёр кардани картошка, сабзавот, зироатҳои полизӣ, дигар маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ва ашёи хом ба саҳми онҳо рост меояд.

Аммо мавзӯи бозсозии кори кооперацияи маҳсулоттайёркунӣ дар китоб ба қадри кофӣ инъикос наёфтааст. Муаллиф мебоист ба зарурати дар республика барпо намудани комплексҳои маҳсулоттайёркунии дорои таҷҳизоти ҳозиразамони тиҷоратию технологӣ, цехҳои коркарди ибтидоӣ, маҳфуз доштани маҳсулот диққат медод.

Дар кооперацияи матлубот плани панҷсолаи тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоӣ, ки дар он супоришҳо ба ҳар соли панҷсола тақсим шудаанд, шакли асосии планкашӣ гардида истодааст. Акнун онро худи коллективҳои меҳнатӣ дар асоси нормативҳои дарозмуддати иқтисодӣ, рақамҳои контролӣ, супоришу лимитҳои давлатӣ, шартномаҳои мустақим тартиб медиҳанд ва баъди муҳокимаи васеи демократона роҳбарони ташкилотҳои кооперативӣ тасдиқ менамоянд. Аз ҳамин нуқтаи назар роҳбарии мутамарказ бо ташаббуси кооперативҳо мутобиқ гардонда мешавад. Вале дар баробари ин, ба назари мо, ташкилотҳои кооперативӣ тартиб додани плани илман асосноку мутаносибро бо назардошти шароитҳои воқеӣ, ки кори масъулиятнок аст, ҳанӯз наомӯхтаанд, савияи тафаккури иқтисодии кадрҳо бошад, алҳол чандон баланд нест.

Процесси омӯзиши шаклҳои демократии идоракунӣ ва таҷдиди принципҳои ленинии кори кооперация суст ҷараён дорад.

1. А. Ғозибеков. Кооперацияи матлуботи Тоҷикистон дар шароити бозсозӣ. Душанбе, Ирфон, 1988, 127 саҳифа.

Худсарӣ дар кори роҳбарӣ ва амалияи планкашӣ аз дараҷаи ҳақиқатан ба дастомада барҳам нахӯрдаанд, супоришҳо на ҳамеша аз ҷиҳати иқтисодӣ асоснок карда шудаанд. Барои афзудани аҳамияти амалии китоб ин ва дигар камбудиҳои тартиби мавҷудаи планкашӣ ва дастраси ташкилоту корхонаҳои тобеи идоравӣ гардондани планҳо, инчунин зиёнеро равшан нишон додан даркор буд, ки дар натиҷаи зуд-зуд тағйир додани супоришҳои планни муайянгардида ба коллективҳои меҳнатӣ расонда мешавад. Ҳамаи унсурҳои механизми боздории соҳаи савдо бояд муфассал таҳлил намуда, қатъиян рафъ карда шаванд.

Дар китоб масъалаҳои такомулоти структураи ташкилии идоракунии кооперацияи матлубот мақоми калон дорад. Дар шароити ҳозира, ки ҳаҷми гардиши мол дар системаи хӯроки умумӣ ва тайёр намудани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ хеле афзуда, фаъолияти ташкилотҳои кооперативӣ васеъ гардидааст, проблемаҳои идоракунии ҷамъияти матлуботи район ва самаранокии кори он хеле ҷиддӣ мебошад. Дар асоси ҷамъбаст намудани таҷрибаи кори хоҷагии кооперативӣ муаллиф хулоса мебарорад, ки зарурати ҳарчи тезтар гузаштан аз системаи соҳавӣ ба системаи территориявии идоракунии ташкилоту корхонаҳои кооперативӣ ба миён омадааст. Ӯ таклиф мекунад, ки миқдори ҷамъиятҳои ибтидоии (дараҷаи Советҳои қишлоқӣ) матлуботи деҳот зиёд намуда, робитаи онҳо бо колхозу совхозҳо ва гражданинҳои дорои хоҷагии ёрирасони шахсӣ мустаҳкам гардонда шавад. Мувофиқи маълумотҳои овардаи он ҳозир 424 маҳалли аҳолиниш (150 ҳазор нафар сокин) нуқтаи савдо надоранд. Бинобар ин барпо намудани ҷамъиятҳои хурди матлуботи дорои 8—10 миллион сӯмина ҳаҷми гардиши мол ва аз тарафи онҳо адо намудани хизмати комплексии тиҷоратӣ ба аҳолӣ, ташкили хӯроки умумӣ ва тайёр кардани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ имкон медиҳад, ки нерӯи кооперативҳо ошкор гардонда ва васеъ истифода бурда, самараи фаъолияташон роҷеъ ба пурра қонеъ гардондани талаботи рӯзафзуни аҳолӣ хеле зиёд карда шавад. Ба назари мо, роҳбарияти Тоҷикматлубот ва аппаратҳои ташкилотҳои дахлдори тобеи идоравӣ бояд ҳатман бо ин масъалаҳо машғул гарданд.

Дар шароити интеграцияи агросаноатӣ, дигарсозиҳои прогрессивии иҷтимоию иқтисодӣ дар деҳот работҳои марказии колхозу совхозҳо аҳамияти махсус пайдо карданд. Ба ин муносибат идеяи муаллиф оиди на танҳо ба марказҳои ҳаёти хоҷагӣ ва иҷтимоию маданӣ қисми асосии меҳнаткашони хоҷагии қишлоқ, балки ба марказҳои таъмини талаботи сокинон ба молҳои ҳархела табдил додани онҳо қобили таваҷҷуҳ аст. Вале вазъияти ҳозираи шабакаи савдои работҳои марказӣ ба иҷрои ин вазифа имкон намедиҳад. Чунончи, аз 157 работи марказии колхозҳо ва 30 работи марказии совхозҳо танҳо якчандтоашон марказҳои савдо доранд ва дар онҳо навъу хели молҳо хеле каманд. Ин сокинонро маҷбур месозад, ки барои хариди бисьёр молҳо ба марказҳои районҳо ва шаҳрҳо бираванд. Табиист, ки ин боиси хароҷоти барзиёдӣ, сарфи нодурусти вақти меҳнаткашон ва ғайриқаноатбахш ба иҷро расондани вазифаҳои иҷтимоӣ мегардад. Ҳамин ҳолат ва инчунин хусусияти хоси районҳои қишлоқии Тоҷикистонро ба назар гирифта, муаллиф дар ҳар работи марказии колхоз ё совхоз сохтани универмаги дорои 200—250 метри мурабба масоҳати тиҷоратӣ ё магазини калони дорои хелу навъҳои зиёди молҳоро ҳадафманд мешуморад. Аз корхонаҳои хӯроки умумӣ ошхонаи оиди истеҳсоли маҳсулоти нимтайёр, маснуоти кулинарӣ ва қаннодӣ, нонҳои ҳархела доштан зарур аст. Аммо бояд қайд кард, ки неруи бинокории кооперацияи матлубот, алалхусус ҷамъиятҳои матлуботи районӣ, чандон калон нест. Техникаву масолеҳ намерасад, шумораи бинокорон низ ғайрикифоя аст. Аз ин рӯ, ба барпо намудани чунин инфраструктура колхозу совхозҳоеро ҷалб бояд кард, ки онҳо дар чунин фаъолият дар давраи фориғ будан аз кору бори хоҷагии қишлоқ ширкат варзида, масолеҳи бинокории маҳаллӣ ва захираҳои озоди меҳнатиро истифода бурда тавонанд.

Дар китоб проблемаҳои ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағтаъминкунӣ гузарондани ташкилоту корхонаҳои кооперативӣ мақоми марказиро ишғол менамояд. Танҳо дар чунин асос суръати тараққиёти кооперацияи матлуботро тезонда, маданияти адои хизмати аҳолиро баланд ва самаранокии онро зиёд кардан мумкин аст.

Таҳлили муносибатҳои ҳисоби хоҷагии дар хоҷагии кооперативии республика таркибьёфта нишон дод, ки дар баробари ҷиҳатҳои мусбат як қатор тамоюлоти манфӣ ва таҳаввулоти структурӣ низ ҷой дорад. Чунончи, дар солҳои карахтӣ дар органҳои болой маблағ аз ҳад зиёд мутамарказонида шуд, ки ин дараҷаи ҳавасмандии ташкилотҳои кооперативиро ба афзунгардонии даромаднокӣ ва устувории вазъи молиявӣ паст кард. Кооперативҳои томи зиёновар ба вуҷуд омаданд.

Таҳлили кори ин ташкилотҳои кооперативӣ нишон медиҳад, ки сабабҳои асосии зиёноварӣ бесарусомонӣ, саводи иқтисодӣ надоштани коркунони умури дахлдор, ҳар гуна талафи арзишҳои молию моддӣ, исрофкорию тороҷгарӣ мебошанд. Ҳамаи инҳо боиси бадшавии вазъи молиявии корхонаҳо гардида, оқибат корхонаҳо қарзи фиристонандагони мол, ашьёи хом ва масолеҳро пардохта наметавонанд, аз банки давлатӣ низ муддати тӯлонӣ қарздор шуда мемонанд ва банк додани кредитро бас мекунад ва ғайра.

Дар шароити нави хоҷагидорӣ проблемаи такомулоти механизми тақсимоти фоидаи корхонаю ташкилотҳои кооперативӣ низ аҳамияти калон пайдо мекунад. Ҳарчанд кооперацияи матлуботи республика аз рӯи модели дуюми ҳисоби хоҷагӣ кор мекунад, ки асоси онро тақсимоти нормативии даромад ташкил медиҳад, бо вуҷуди ин категорияи «фоида» маҳфуз дош-

та шудааст. Аммо ҷамъияти матлубот 35 фоизи фоидаашро дар шакли андози даромад ба бюҷети давлат мегузаронад, боз 40—45 фоизи фоидаашро ба фондҳои мутамаркази органҳои болой ҷудо мекунад. Зимнан, ин нормативҳо бидуни назардошти шароитҳои воқеии фаъолияти ташкилоту корхонаҳои кооперативӣ, бо роҳи фармонфармоии маъмурӣ муқаррар карда мешаванд. Ба назари мо, ставкаҳои баланди ҳуссаҷудокунӣ ба манфиатҳои ҳисобии хоҷагии кооперативҳо зарар мерасонанд. Ба ин муносибат таклифи муаллиф дар бораи муқаррар намудани муносибатҳои мутақобилаи байни звеноҳои система оид ба тақсимоти фоида ва истифодаи маблағҳои асосии мутамарказ дар асоси ҳисоби хоҷагӣ қобили дастгирию ҷонибдории ҳаматарафа мебошад.

Самаранокии фаъолияти кооперативӣ аз бисьёр ҷиҳат ба истифодаи асоснокн иқтисодии ҳавасмандгардонии моддӣ вобаста аст. Дар шароити нави хоҷагидорӣ манфиатҳои ҳар коркун, коллективи меҳнатӣ ва давлат дар бобати баланд бардоштани сатҳи адои хизмати савдо ва самаранокии ҳамаи звеноҳои идоракунии хоҷагии кооперативӣ узван пайвастаанд. Ба муаллиф муяссар гардидааст, ки тавассути таҳлил ва қиёси тартиби нави афзунгардонии ҳавасмандии моддӣ бо тартиби пештара як қатор афзалиятҳои механизми ҷоришавандаи хоҷагиро дарьёфт намояд. Чунончи, ба ҷои се фонди алоҳида, ки ташкилотҳои болой ба ҳисоби фоиз нисбат ба гардиши мол пештар тасдиқ менамуданд, акнун мувофиқи нормативҳои бардавом аз даромадҳои боқимондаи ҳамаи хелҳои фаъолият (ғайр аз сарфи масолеҳ) фонди ягонаи музди кор барпо карда мешавад. Дар сурати чунин принцип афзудани даромад ва кам шудани хароҷоти муомилот ва истеҳсолот, табиист, ки боиси зиёдшавии фонди ҳаққи меҳнати коркунони кооперативҳо мегардад. Баъд, агар аз рӯи натиҷаҳои сол сарфаи фонди ҳаққи меҳнат ҳосил гардад, пас онро пурра ё қисман барои пурра намудани фонди мазкур барои соли оянда ё худ ба фонди тараққиёти истеҳсолию иҷтимоии коллективи меҳнатӣ гузаронидан мумкин аст.

Муддатҳои тӯлонӣ чунин фикр ҷой дошт, ки дар корхонаҳои кооперацияи матлубот ҳамроҳ кор кардани аъзоёни як оила мукин нест. «Ноқисӣ»-и чунин шакли ташкили меҳнат гӯё аз он иборат буд, ки аъзоёни оила барои содир намудани ҳар гуна суиистеъмолкунӣ ва ҳилаю найранг имконият пайдо мекунанд. Зимнан, таҷрибаи ташкили меҳнат дар асоси пудрати оилавӣ дар корхонаҳои хоҷагии қишлоқ, саноат, хӯроки умумӣ самараи зиёди онро нишон медиҳад. Муаллиф барои овардани далели мусбат ба нафъи пудрати оилавӣ дар соҳаи мазкур чунин мулоҳиза меронад: дар ноҳияи Осиёи Миёна маҳфуз дошта шудани шаъну шарафи оила яке аз анъанаҳои асосии сокинони маҳаллӣ мебошад, ки ин ҳамчун муҳимтарин омили таъмини маданияти баланди хизматрасонӣ, бе зиён маҳфуз доштани арзишҳои молию моддӣ хизмат мекунад. Аъзоёни ҷудогонаи оиларо дар вақтҳои аз кори асосӣ фориғ, рӯзе якчанд соат ба фаъолияти кооперацияи матлубот ҷалб намудан мумкин аст, ки ин барои беҳтар истифода бурдани захираҳои меҳнатӣ аҳамияти калон дорад. Зиёда аз ин, чунин шакли ташкили меҳнат дар коркун ҳисси хӯҷаинро мепарварад, ки ин дар шароити нави хоҷагидорӣ бағоят муҳим ва зарур аст.

Дар баробари ин, дар китоб беасос бе масъалаҳои иҷора, ки роҳи кӯтоҳтарини фаровонии молҳо, баландшавии маданият ва афзудани самаранокии хизмати савдо мебошад, кам диққат дода шудааст. Ба проблемаҳои ташкили ҷамъиятҳои матлубот дар шаҳрҳо ва корхонаҳо тамоман дахл карда нашудааст, ҳол он ки ин самти муҳими инкишофи кооперацияи матлубот мебошад.

Китоб умуман бомуваффақият баромадааст. Аминам, ки он ба минбаъда муқаррар намудани асосҳои назариявии фаъолияти кооперацияи матлуботи республика таъсири нек мерасонад ва армияи миллионнафараи пайчиён — аъзоёни кооперативҳо дар он ба бисьёр саволҳои амалии бозсозӣ ҷавоб меёбанд.

**А. БОЙМАТОВ,**
**доктори илми иқтисодӣ.**

Ба матбаа 05.05.89 супурда шуд. Ба чопаш 29.05.89 имзо шуд. КЛ 04886. Формати 70×108¹/₁₆. Чопи офсетӣ. Коғази офсетии № 1. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Ҷузъи рангаи шартӣ 8,75. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 9,8. Адади нашр 15238 нусха (ба забони тоҷикӣ — 10461, ба забони русӣ — 4777). Супориши № 542. Нархаш 25 тин.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон.
734018 ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

ПРОЛЕТАРҲОИ ҲАМАИ МАМЛАКАТҲО, ЯК ШАВЕД!



# Коммунисти Тоҷикистон







## СЪЕЗДИ ЯКУМИ
## ДЕПУТАТҲОИ ХАЛҚИИ СССР



7
1989

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

7 ИЮЛЬ 1989

ҲАР МОҲ БА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

**СЪЕЗДИ ДЕПУТАТҲОИ ХАЛҚИ ИТТИФОҚИ РЕСПУБЛИКАҲОИ СОВЕТИИ СОЦИАЛИСТӢ ИРОДАИ ХАЛҚРО ИФОДА КАРДА, ТАМОМИ ҲОКИМИЯТИ ОЛИИ ДАВЛАТИИ МАМЛАКАТРО БА ЗИММА МЕГИРАД.**

*АЗ ҚАРОРИ СЪЕЗДИ ДЕПУТАТҲОИ ХАЛҚИИ СССР*

НАШРИЕТИ
ҚМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

# Мундарица



**ТЕЛЕФОНҲО:**

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

**ШӮЪБАҲО:**

сохтмони партиявӣ ва советӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ
ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-01
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-46
тарҷума ва таҳрир 22-37-87
мусаҳҳеҳон 22-38-89
муҳаррири техникӣ 22-38-89

**АДРЕСИ МО:**

734023. Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.

# СЪЕЗДИ ЯКУМИ ДЕПУТАТҲОИ ХАЛҚИ СССР

25 май—9 июни соли 1989 дар Москва, дар Қасри Кремлии съездҳо Съезди якуми депутатҳои халқи СССР кор кард.

Ба муҳокимаи съезд масъалаҳои зерин пешниҳод шуданд:

Интихоби комиссияи мандатии съезд.

Интихоби Раиси Совети Олии СССР.

Интихоби Совети Олии СССР.

Интихоби ҷонишини якуми Раиси Совети Олии СССР.

Дар бораи самтҳои асосии сиёсати дохилӣ ва берунии СССР (маърӯзачӣ — Раиси Совети Олии СССР).

Программаи фаъолияти ояндаи ҳукумати СССР (маърӯзачӣ—Раиси Совети Вазирони СССР).

Тасдиқи Раиси Совети Вазирони СССР.

Интихоби Комитети назорати конституционии СССР.

Тасдиқи Раиси Комитети назорати халқии СССР, Раиси Суди Олии СССР, Прокурори генералии СССР, Сарҳаками давлатии СССР.

Масъалаҳои гуногун.

Съезди депутатҳои халқӣ дар бораи Раиси Совети Олии СССР интихоб гардидани М. С. Горбачёв қарор қабул кард.

Съезд Совети Олии СССР-ро интихоб намуд. А. И. Лукьянов ҷонишини якуми Раиси Совети Олии СССР интихоб гардид.

Дар Съезд «Дар бораи самтҳои асосии сиёсати дохилӣ ва берунии СССР» Раиси Совети Олии СССР М. С. Горбачёв, «Дар бораи программаи фаъолияти ояндаи ҳукумати СССР» Н. И. Рыжков маърӯза карданд.

Съезд Н. И. Рыжковро Раиси Совети Вазирони СССР, Г. В. Колбинро раиси Комитети назорати халқии СССР. Н. А. Смоленцевро раиси Суди Олии СССР, Ю. Г. Матвеевро Сарҳаками давлатии СССР, А. Я. Сухаревро Прокурори генералии СССР тасдиқ намуд.

Дар Съезд Раиси Совети Олии СССР М. С. Горбачёв нутқи хотимавӣ эрод кард.

Съезд «Дар бораи самтҳои асосии сиёсати дохилӣ ва берунии СССР» қарор қабул намуд.

Съезд бо сардории Раиси Совети Олии СССР, Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв Комиссияи конституционӣ барпо намуда, Комиссияи оид ба тайёр намудани лоиҳаи Қонун дар бораи Комитети назорати конституционии СССР-ро ташкил кард.

Мувофиқи рӯзномаи Съезд аз рӯи масъалаҳои гуногуни ба миён гузоштаи депутатҳо мубодилаи афкор барпо гардид.

Съезди депутатҳои халқи СССР қарорҳои дахлдор ва Паёмро ба халқҳои олам қабул кард.

*Қарори Съезди депутатҳои халқии Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ*

# ДАР БОРАИ РАИСИ СОВЕТИ ОЛИИ СССР

**Съезди депутатҳои халқи СССР қарор мекунад:**

**Рафиқ Горбачёв Михаил Сергеевич Раиси Совети Олии СССР интихоб карда шавад.**

# Михаил Сергеевич ГОРБАЧЕВ

Михаил Сергеевич Горбачёв 2 марти соли 1931 дар деҳаи Привольноеи райони Красногвардейский, кишвари Ставрополь дар оилаи деҳқон таваллуд шудааст. Аз синни 13-солагӣ гоҳ-гоҳ дар колхоз кор мекард, аз 15-солагнаш ёрдамчии ронандаи комбайни МТС буд, баробари кор таҳсил мекард. Соли 1955 факультети ҳуқуқшиносии Университети давлатии ба номи М. В. Ломоносови Москва ва соли 1967 факультети иқтисодии Институти хоҷагии қишлоқи Ставропольро ғоибона хатм кард. Баъди хатми Университет дар зодгоҳаш — кишвари Ставрополь кор кард. Фаъолияти меҳнатии ӯ аз ҳуқуқшиносӣ сар шуд. Аммо ӯро дере нагузашта ба кори комсомол пешбарӣ намуданд: ҷонишини мудири шӯъбаи пропаганда ва агитацияи комитети комсомолии кишвар, котиби якуми комитети комсомолии шаҳри Ставрополь, котиби дуюм ва баъд котиби якуми комитети комсомолии кишвари Ставрополь шуда кор кардааст.

Моҳи марти соли 1962 ба вазифаи ташкилотчии партиявии Управленияи территориявии истеҳсолии колхозу совхозҳои Ставрополь пешбарӣ мешавад ва моҳи декабри ҳамон сол мудири шӯъбаи органҳои партиявии комитети партиявии кишвари Ставрополь тасдиқ карда шуд. Моҳи сентябри соли 1966 котиби якуми комитети партиявии шаҳри Ставрополь интихоб гардид. Моҳи августи соли 1968 котиби дуюм ва моҳи апрели соли 1970 котиби якуми комитети партиявии кишвари Ставрополь интихоб мешавад.

Аз соли 1971 аъзои Комитети Марказии КПСС мебошад. Вай вакили съездҳои XXII, XXIV, XXV, XXVI, XXVII ва Конференцияи XIX умумииттифоқии партия буд. Соли 1978 котиби КМ КПСС ва соли 1979 номзад ба аъзогии Бюрои Сиёсии КМ КПСС интихоб карда шуд. Моҳи октябри соли 1980 аз номзадӣ ба аъзогии Бюрои Сиёсии КМ КПСС гузаронида шуд.

Аз соли 1985 Котиби Генералии КМ КПСС мебошад. Вай чанд маротиба депутати Совети Олии СССР интихоб шудааст, аъзои Президиуми Совети Олӣ мебошад. Аз соли 1988 вазифаи Раиси Президиуми Совети Олии СССР-ро иҷро мекард. Раиси совети мудофиаи СССР мебошад.

25 маи соли 1989 дар Съезди депутатҳои халқи СССР Раиси Совети Олии СССР интихоб шуд.

М. С. Горбачёв бо се ордени Ленин, орденҳои Революцияи Октябрь, Байрақи Сурхи Меҳнат, «Нишони фахрӣ» ва медальҳо қадр карда шудааст.

Михаил Сергеевич Горбачёв ташаббускори процесси революционии бозсозии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъияти советӣ мебошад. Концепцияи тафаккури нави сиёсӣ, ки дар саросари ҷаҳон пойдор мешавад, маҷмӯи ташаббусҳои бузурги бунёди ҷаҳони осоиштаю бе яроқи ядроӣ бо номи ӯ алоқамананд.

# ДАР БОРАИ РОҲҲОИ АСОСИИ СИЁСАТИ ДОХИЛИЮ БЕРУНИИ СССР

## *Маърӯзаи Раиси Совети Олии СССР М. С. ГОРБАЧЁВ*

Рафиқони мӯҳтарам депутатҳо!

Аз ин минбар борҳо изҳор шуд, ки диққати ҳама ба съезде, ки дар ин зали Кремль давом дорад, нигаронида шудааст. Он чизро ҳисоб намекунем, ки ин дар кадом мавридҳо ба воқеият мувофиқат мекард ва дар кадом мавридҳо орзуро ба ҳақиқат нисбат медоданд. Ҳозир мо бо ҳуқуқи комил ба фаҳмишамон такья карда, тасдиқ карда метавонем, ки диққати тамоми халқи советӣ, тамоми мардуми ҷаҳон ба съезди мо равона шудааст.

Воқеаҳое, ки имрӯзҳо дар Кремль сурат мегиранд, аз он дарак медиҳанд, ки таърихи сиёсии Иттифоқи Советӣ бо азобу шиканҷа, бо мубориза бар зидди душворию мушкилиҳо ба марҳалаи нави демократӣ ворид мегардад. Дар шароити пурихтилоф ва кашмакашҳои сахт парламенти нави советӣ тавлид ёфта, системаи нави механизми давлатӣ қомат рост мекунад, ки амалан тамоми гражданинҳоро ба кори душвори худидоракунӣ сафарбар месозад. Чунин аст фикри дӯстони чехословакии мо, ки дар газетаи «Руде право» баён шудааст.

Съезд панҷ рӯз боз давом дорад. Панҷ рӯз боз дар ин зал баҳсу мунозира ҷӯш мезанад. Ба фикрам, ҳамаи шумо дар ин ақидаед, ки съезд дар пояи навсозии демократии ҳаёт, процессҳои куллии революционии ҷамъият давом дорад.

Ҳозир ҳоҷат ба исбот нест, ки худи съезд ва тамоми воқеаҳои пеш аз он, хусусияти мубоҳисаи ҳозира ғалабаи эътимодбахши бозсозӣ, аслан саҳифаи тозаи тақдири давлати мост.

Ҳамаи мо ва ҳар яки мо ҳақиқатро бо душворӣ дарк намоем ҳам, вале ин, рафиқон депутатҳо, бароямон ҳаётан зарур аст. Аз ин рӯ, комилан табиист, ки муҳокимаи ошкорои тамоми кору бори мо, таҳлили ошкорои сабабҳои вазъияти имрӯза, рафти дигаргунсозиҳои ҳозира ҳамаи ин ҷамъиятро аз қайди бетафовутиву фориғболӣ раҳо медиҳад, ақлҳоро ба хурӯш меорад, боиси дархӯрди нуқтаи назар ва пешниҳодот мешавад.

Сарфи назар аз гуногунии фикру ақидаҳо, мубоҳисаи съезд ба идеяҳои асосие, ки КПСС баъди моҳи апрели соли 1985, хусусан дар Конференцияи XIX партия ба миён гузошта буд, ба программаи пешазинтихоботии партия ҳамоҳанг мебошад. Ман инро бо камоли қаноатмандӣ таъкид мекунам, чунки инро ифодаи аз тарафи халқ ҳаматарафа дастгирӣ шудани сиёсати бозсозӣ мешуморам.

Съезди мо аз рӯзҳои аввали кораш процессҳои мураккабу пурихтилоферо, ки дар мамлакат давом доранд, равшану возеҳ инъикос намуд. Вагарна дигар хел ҳам шуда наметавонист. То ибтидои солҳои 80-ум

мамлакат бар асари солҳои тӯлонии карахтӣ дучори бӯҳрони ҷиддӣ гардид, ки тамоми соҳаҳои ҳаётро фаро гирифт. Вазъият аз партия дигаргунии қатъиро талаб кард. Пеш гирифтани ин дигаргунӣ роҳи масъулиятнок буд ва партия ин роҳро интихоб кард.

Ҳозир ҳамаи мо мебинем, ки роҳи дурустро интихоб кардаем. Мавҷи навсозӣ аҳли мамлакатро ба ҷунбиш овард. Рафиқон, процесси дар иқтисодиёт, сиёсат, маданият ҷорӣ кардани шаклҳои нави ҳаёти ҷамъиятӣ оғоз ёфт.

Съезд бори дигар ҳаматарафа фаҳмонда дод, ки бозсозӣ қисмати мо, фурсатест, ки таърих бароямон ато мекунад. Ин фурсатро аз даст додан мумкин нест ва набояд аз даст диҳем.

Сарфи назар аз фикру ақидаҳои гуногуну пурихтилоф дар сари чунин ақида як навъ розигии умумимиллӣ ба миён омад, ки ҷуз роҳи сиёсии навсозии ҳамаҷонибаи социализм илоҷи дигаре нест.

Асли воқеа ҳамин. Вале мамлакат ҳозир аз съезд таҳлили ҳаққонии рафти бозсозиро интизор аст. Бозсозӣ чӣ натиҷа бахшид, дар куҷо ва барои чӣ он умеду орзуро ҳанӯз амалӣ нагардондааст, дар куҷо чӣ хел душворию проблемаҳо пайдо шуданд. Аз ҳама муҳимаш ин аст, ки одамон қарорҳои конкретиеро интизоранд, ки ба пешрафти мо кӯмак мекунанд.

Мову шумо медонем, ки мардуми советӣ аз натиҷаҳои амалии бозсозӣ, аз он ки тафовути қавлу амал ҳанӯз барҳам нахӯрдааст, ноқаноатмандӣ изҳор мекунанд. Ин танқиди солимфикрона аст ва хуб аст, ки дар бисьёр мавридҳо бо худтанқидкунӣ омезиш меёбад. Ҳам интихобкунандагон ва ҳам депутатҳо изҳори ақида мекунанд, ки фаъолонатар ҷидду ҷаҳд карда шавад.

Мо дар давраи гузариш ба бисьёр душвориҳо дучор омадаем. Аз афташ, дар ин давра боз ба мушкилиҳои бисьёр рӯ ба рӯ хоҳем шуд. Ин нисбат ба ҳамаи мо талаби бағоят қатъӣ ба миён мегузорад. Агар рӯирост гӯем, ба таври революционӣ ҷидду ҷаҳд бояд кард, то таҳрифоти сахти гузаштаро рафъ созем, қолабҳои кӯҳнаро дарҳам шиканем ва иваз намоем, кӯҳи беташаббусӣ ва кӯҳнапарастиро талқон карда, тамоми садди сари роҳамонро аз байн бардорем.

Ҳаёт ислоҳҳои худро дорад, тасаввуроти моро ғанӣ мегардонад, сабақҳои талх медиҳад, водор месозад, ки такроран таълим гирем.

Ҳамаи ин хеле ислоҳ кардани ҳам сиёсатамон ва ҳам кори амалиамонро зарур мегардонад. Ҳамаи ин бояд моро ба худтанқидкунии ҳамаҷониба, ба сахтгир будан нисбат ба худ ва вазифаҳоямон ҳидоят намояд. Ана барои ҳамин ҳам сӯҳбати дар съезд саршуда ин қадар муҳим аст, ки дар ин форум муҳити ошкорбаёнӣ ва рӯшодгӯиро муҳайё кард. Ҳамаи моро қарорҳои мураккаб интизоранд. Ҳамаамон бояд барои онҳо дар назди халқи советӣ ҷавобгар бошем. Вале ман дилпурам, ки съезд ҳангоми шарҳу баёни вазъият ва муайян кардани тадбирҳои амалӣ мулоҳизакорӣ ва бохирадиро пеш мегирад. Албатта, дар чунин соҳаҳои боқимонда, монанди хоҷагии қишлоқ, саноати сабук, соҳаи истеҳсолот дарҳол дигаргунӣ рӯй намедиҳад. Вале аз ҳоло фавран бештар ҷидду ҷаҳд бояд кард, ки проблемаҳои муҳимтарин дар муддати кӯтоҳ ҳал шаванд. Ман инро аз вазифаҳои асосии съезд, Совети Олӣ ва ҳукумати нав медонам.

# I.

Дигаргуниҳои куллии соҳаҳои иқтисодию иҷтимоӣ заминаи бозсозӣ ва омили асосии иҷрои мақсадҳои он мебошанд. Ба манфиати инсон тараққӣ додани иқтисодиёт ва муҳайё кардани шароити барои замонамон муносиби меҳнату зиндагии одамони советӣ маънои тамоми кори мо дар ин соҳа аст. Гап пеш аз ҳама дар бораи озуқа, манзил, хидматгузорӣ, ҳифзи тансиҳатӣ, муҳофизати табиат, ривоҷ додани маориф, илм ва маданият барин масъалаҳо меравад.

Мо бояд вазъияти ҳозираро ҳаққоний, реалистона ва сахтгирона таҳлил карда, ба он коллективона сарфаҳм равем. Ба тамоми вазъият сарфаҳм рафтан лозим, то ки тамоми дастовардҳоямонро афзун гардонем, ривоҷ диҳем, мустаҳкам намоем ва бубинем, ки ба чӣ комьёбиҳо ноил гардидаем, зимни ин бояд аз оқибати хатоҳои сиёсат ва фаъолияти амалии ҳам марказ ва ҳам маҳалҳо қатъиян халос шавем.

Ба фикрам, мо ҳуқуқ дорем аз процесси воқеии ҳозираи ба манфиати эҳтиёҷи иҷтимоии халқ бештар тараққӣ кардани иқтисодиёт сухан ронем. Дар се соли охир ҳаҷми миёнаи солонаи манзилсозӣ назар ба панҷсолаи гузашта 15 фоиз афзуд, яъне одамони советӣ ба таври илова соҳиби қариб 900 ҳазор хона гардидаанд. Соли гузашта барои сохтмони манзили индивидуалӣ 1,9 миллиард сӯм кредит ҷудо карда шуд, ки ин назар ба соли 1985 шаш баробар зиёд аст. Манзилсозӣ вусъат меёбад.

Дар шароити вазнини иқтисодӣ барои соҳаи тандурустӣ ба таври илова 6 миллиард сӯм ва барои маориф ба таври илова зиёда аз 6 миллиард сӯм ҷудо карда шуд. Моҳонаи муаллимон афзуд. Маоши духтурон ва дигар коркунони тиб зиёд мешавад. Дар натиҷаи тадбирҳо дар ҳамин панҷсола ҳар сол ба ҳисоби миёна назар ба панҷсолаи гузашта 39 фоиз зиёд поликлиника, 37 фоиз зиёд мактаб, 14 фоиз зиёд кӯдакистон, 20 фоиз зиёд беморхона, 54 фоиз зиёд клуб ва хонаҳои маданият ба истифода дода мешуданд. Он қадар интернатхонаҳои пирону инвалидон сохта шуд, ки дар давоми тамоми панҷсолаи гузашта ба истифода дода шуда буд.

Дар давоми панҷсолаҳои охир истеҳсоли моли мавриди истеъмоли халқ паи ҳам соли дуюм аст, ки аввалин бор аз тараққиёти тамоми саноат мегузарад. Соҳаи хидматгузорӣ назар ба солҳои пешина ду баробар тезтар—ҳар сол 15 фоиз тараққӣ мекунад. Дар се соли охир бештар аз 5 миллион оила соҳиби замини участкаи боғ ва обчакории коллективӣ гардид.

Дар худи солҳои аввали бозсозӣ проблемаи бо роҳи прогресси илму техника зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат дар назди мо меистод. Фақат дар ҳамин асос накшаҳои воқеии тараққӣ додани иқтисодиёт ва гуворотар намудани ҳаёти одамонро тартиб додан мумкин буд. Сарфи назар аз тамоми пуршиддатии масъалаи ресурсҳо барои тараққиёти самтҳои афзалиятноки мошинсозӣ ва электроника дар панҷсолаи дувоздаҳум назар ба панҷ соли пешина ду баробар зиёд маблағ ҷудо карда шуд. Ин корро кардан зарур аст, чунки дар ин соҳа хеле ақиб монда будем. Дар сиёсати нави инвестиционии мо ба ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ бештар диққат дода мешавад. Вале мо фурсатро аз даст надода, барои барпо кардани заминаҳои баланд бардоштани дараҷаи илмию техникии хоҷагии халқ ҷидду ҷаҳд мекунем.

Алҳол мо аз ин тадбирҳо боздеҳи воқеиро намебинем. Дар сӯҳбатҳо бо бисьёр депутатҳои халқӣ ҳамеша мавзӯи камчинии техникаю таҷҳизоти пешқадам хотирнишон мешавад, ки такмили хоҷагии халқро боз медорад. Вале бо вуҷуди ин суръати навсозии маҳсулоти мошинсозӣ акнун зиёд мешавад. Афзоиши ҳосилнокии меҳнат тезонда шуд. Шумораи коркунони соҳаи истеҳсолоти моддӣ ихтисор мешавад, ки ин дар таърихи иқтисодиёти мо бори аввал аст.

Барои чӣ аз ин хусус сухан меронам? Шумо медонед, ки на барои корҳоямонро ба дидаи таҳсин нигаристан, на барои муҳобот кардани онҳо сухан меронам. Агар ҳам ҳозирони ин зал ва ҳам миллионҳо одамонеро, ки аз кори съезди мо бодиққат воқиф мешаванд, ба назар гирем, ин умуман сахлангорӣ мебуд.

Ин кор ҳамчунин барои он зарур аст, ки процессҳои ҳозираро ҳамаҷониба сарфаҳм равем, камбудию нарасоиҳои сари роҳи тамоюлу процессҳои мусбатро ошкор кунем.

Сабаби ин дар чист, барои чӣ мо алҳол ҳатто самараи кори мусба-

тамонро ҳис намекунем? Пеш аз ҳама барои он ки системаи молиявии мамлакат ба таври ҷиддӣ хароб гардидааст. Бозори моли мавриди истеъмол бесомон мебошад. Ҳама гуна камчинии мол ва воҳимае, ки дар атрофи камчинии мол бардошта мешавад, боиси эътирози ҷиддию қонунии одамон, боиси пуршиддатии ҳаётн иҷтимоии ҷамъият мегардад.

Сабабҳои ин гуногунанд. Ҳам осори гарони давраи гузашта ва ҳам талафи азиме, ки оқибати паст шудани нархи ҷаҳонии сӯзишворӣ ва ашъёи хом, оқибати фоҷиаи Чернобыль, офатҳои табиӣ мебошад, аз ҷумлаи ин сабабҳоанд. Вале дуруст аст, ки вазъи иқтисодиёт аз бисьёр ҷиҳат бо ҷидду ҷаҳди худи мо, баъзан бо беғайратии мо, ки дар давоми солҳои бозсозӣ мушоҳида мешавад, алоқаманд аст.

Сухаиро аз он бояд сар кард, ки давлат на аз рӯи даромадаш зиндагӣ мекунад. Хароҷоти бюҷет дар ҳамин панҷсола назар ба даромади миллӣ тезтар меафзояд. Дар натиҷа дефицити бюҷет меафзояд. Ин аз нигоҳи иқтисодӣ умуман норавост ва онро ҷуз хатои ҷиддии сиёсати хоҷагӣ дигар чизе шуморидан мумкин нест. Барои ин пеш аз ҳама Вазорати молияи СССР ва аппарати вай ҷавобгар мебошанд.

Фронти корҳон нотамоми сохтмони асосӣ на фақат кам нашуд, чунонки ин дар қарорҳои Съезди XXVII пешбинӣ мешуд, балки, баръакс, хеле афзуд. Ба 30 миллиард сӯм расид. Ҳам Госплан ва ҳам Госстрой СССР ба фишори идора ва органҳои маҳаллӣ тоб наоварданд. Ҳукумат бошад, бояду шояд сахтгир нашуд.

Чунин масъалаи куллии ислоҳоти иқтисодӣ, монанди барпо кардани механизми танзим ва алоқаманд кардани натиҷаҳои ниҳоии меҳнат бо фонди музди он ҳал нашуд, ки бидуни ин дар соҳан иқтисодиёт пеш рафтаи имконнопазир аст. Вазъияте пеш меояд, ки хароҷоти музди кор назар ба ҳосилнокии меҳнат хеле тезтар меафзояд.

Ҳамаи мо тарафдори онем, ки одамон музди хуб гиранд, моҳонаашон пайваста афзояд. Вале ин кор бояд бо натиҷаҳои воқеии ниҳоии меҳнати онҳо алоқаманд карда шавад. Вагарна пул зиёд мешаваду мол кам. Вазъияти ҳозира мураккаб аст. Умуман, рафиқон, ба муайян намудани механизми хоҷагие фавран камар бояд баст, ки ин проблемаро ҳал кунад. Дар ин роҳ қадамҳои нахустин гузошта шудаанд. Пешниҳодоти аввалин вуҷуд доранд. Ман ба муҳокимаи ҳамаҷонибаю босалоҳияти он дар ин ҷо, дар съезд умед мебандам.

Агар аз бесомонӣ, аз интизоми пасти меҳнат, чун пешина зиёд будани талафро қайд накунем, таҳлили сабабҳои ин вазъият номукамал мебуд. Албатта, ҳамаи ин низ бо ҷорӣ кардани механизми нав алоқаманд аст. Вале ин ҳам ба тарзҳои гуногун ҷорӣ мегардад: баъзеҳо ба муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ аз дилу ҷон пардохтаанд, ки ин ҳоло натиҷа мебахшад. Дигарон аз рӯи усулҳои кӯҳна кору зиндагӣ мекунанд ва умуман пеш намераванд. Дар ин ҷо масъалаи масъулияти кадрҳои тамоми зинаҳо, салоҳнокии онҳо вобаста ба тақозои замон пеш меояд.

Тамоми камбудию норасоӣ ва хатоҳои мо дар як проблемаи асосии имрӯза — номутаносибии соҳаи савдо ифода ёфтаанд. Маҳз он теша ба решаи дигаргуниҳои мусбате мезананд, ки алҳол кам бошанд ҳам, вале дар соҳаи иқтисодиёт ва соҳаи иҷтимоӣ сар шудаанд. Ин масъала хусусияти сиёсӣ касб кардааст.

**Фавран боздоштани афзоиши ҳодисаҳои манфӣ ва қабл аз ҳама мӯътадил гардондани вазъи соҳаи савдо вазифаи таъхирнопазири ҳозира аст.**

Дар ин соҳа вазифаи асосӣ **тез зиёд кардани мол ва бештар расондани хизмат аст,** то ки афзоиши босуръати фондҳои молӣ назар ба даромади пулӣ зиёд карда шавад. Албатта, нуқтаи назари дигар ҳам мавҷуд аст. Чунин мешуморанд, ки ин проблемаро бояд бо роҳи пурра ба ҳаракат овардани механизмҳои иқтисодиёти бозор ҳал намуд: бигузор бозор ҳама чизро ҷо ба ҷо гузорад. Мо чунин муносибатро дастгирӣ намекунем, ки ин тамоми вазъияти иҷтимоиро ҳамоно хароб месохт ва ҳамаи

процессҳои мамлакатро вайрон мекард. Имсол вазифа гузошта шудааст, ки зиёда аз 37 миллиард сӯмина мол баровварда шавад. Барои соли оянда хеле беҳтар шудани вазъият аз рӯи тахмини олимону мутахассисон ин афзоишро ба 55—60 миллиард сӯм расондан лозим.

Мувофиқи ин дар соҳаҳо ва республикаҳо кори азим вусъат ёфтааст. Бояд гуфт, ки ҷидду ҷаҳди калону фавқулоддаи ҳам марказ, ҳам маҳалҳо, ҳам коллективҳои меҳнатӣ даркор. Бояд ресурсҳои на фақат саноати сабуку хӯрокворӣ, хоҷагии қишлоқ, балки тамоми секторҳои иқтисодиёти мо, аз ҷумла саноати вазнин ва корхонаҳои мудофиавӣ, мавриди истифода қарор гиранд.

Хулоса, тамоми иқтидорҳои истеҳсолӣ, ки ҳозир онҳоро барои баровардани моли мавриди истеъмол мувофиқ намудан мумкин аст, бояд истифода шаванд.

Аз маҳалҳо дар бораи роҳҳои истифодаи захираҳо ва бо мол таъмин намудани харидорон бисьёр тавсия дода мешавад. Ҳайати нави ҳукумат бо иштироки республикаҳо бояд ин корро анҷом дода, плани конкрети фаъолиятро тартиб диҳад ва онро ба Совети Олӣ пешниҳод кунад. Дар хусуси кифоя накардани молҳои оддӣ бошад, аз афташ, мо бояд дар съезд ҷавоби конкрети ҳукуматамонро дар ин бахш шунавем.

Албатта, дар боби **солимсозии вазъи молиявӣ ва танзими муомилоти пулии мамлакат** бояд тадбирҳои қатъӣ андешида шаванд. Агар ба тамоми фаъолияти хоҷагии мамлакат ислоҳҳои зарурӣ дохил накунем, агар бюҷети сарфаи фавқулоддаро тартиб надиҳем, ин корро иҷро кардан имконнопазир аст. Равшан аст, ки съезд аз рӯи ин масъала ҳам ба ҳукумат супориши махсус дода метавонист.

Шартҳоеро, ки пештар аз хусусашон борҳо гуфта шуда буд, такрор намуда, ниҳоят, имкониятҳои воридотро ҳам барои тараққии саноати сабуку хӯрокворӣ, ҳам барои бо моли мавриди истеъмол таъмин намудани мардум аз ҳисоб баровардан мумкин нест.

Иҷрои қарорҳои Пленуми мартии КМ КПСС-ро оид ба **масъалаҳои сиёсати аграрӣ ва проблемаи озуқа ҳамчун** вазифаи дорои аҳамияти якумдараҷа таъкид бояд кард. Чунки ин кори таъхирнопазир аст ва ҷидду ҷаҳди тамоми халқро талаб мекунад, чунки бозсозии муносибатҳои иқтисодии деҳот, гузаштан ба шартҳои нави хоҷагидорӣ бо душвории зиёд даст медиҳанд, онҳоро на ҳама пурра дарк мекунанд, ба онҳо ҳатто баъзан рӯирост муқовимат нишон дода мешавад.

Биёед ин масъалаи дорои аҳамияти калони давлатиро бори дигар бо дарназардошти дастурҳои сиёсии Пленуми мартӣ, талаботи ҳаёт муҳокима кунем. Ба назарам, ҳамаи мо ба хулоса омадем, ки бидуни бозсозии ҳамаҷонибаи муносибатҳои иқтисодии деҳот кор пеш намеравад. Программаи озуқа иҷро намегардад. Агар ин масъалаи куллӣ ҳал нашавад, чӣ қадар маблағе, ки сарф накунем, ин кор самараи калон намебахшад.

Вале, агар мо ба ин фикр розӣ бошем, чунин ризоият дар арафаи Пленум ва дар худи Пленум ҳосил шуда буду дар қарорҳои Пленум ифода ёфт, пас сабаб дар чист? Имрӯзҳо бо депутатҳое, ки дар сектори аграрӣ кор мекунанд, борҳо сӯҳбат доштем. Аз сӯҳбат манзараи комилан аҷибу пурихтилоф ҷилвагар мешавад. Вақте ки бо роҳбарон ва мутахассисони колхозу совхозҳо сӯҳбат мекунем, онҳо пеш аз ҳама мегӯянд, ки техникаю маблағро боз ҳам зиёд кардан лозим. Онҳо ободонии иҷтимоии деҳотро таъкид мекунанд. Ин дуруст аст. Мо дар бораи ҳамаи ин дар Пленуми мартӣ низ сухан ронда будем. Барои тараққиёти иҷтимоии деҳот, муҳайё намудани шароити мӯътадили ҳаёти меҳнаткашони деҳот тамоми чораҳоро дидан даркор. Ин корро бояд зудтар иҷро кард.

Вале ман ҳис кардам, ки баъзе рафиқон ба ҷорӣ кардани шаклҳои нави хоҷагидорӣ — ташкили «кооперативҳои кооперативҳо», иҷоракорӣ, хоҷагиҳои деҳқонон на он қадар майлу хоҳиш доранд. Яке аз онҳо хат-

то ба ман гуфт: «Фикри иҷоракориро ба Шумо, Михаил Сергеевич, кӣ пешниҳод намуд?»

Агар кас бо иҷоракорон сӯҳбат кунад, онҳо ин ҷо дар байни депутатҳо ҳузур доранд, фикрашон дигар аст. Онҳо тарафдори бозсозии муносибатҳои иқтисодии деҳотанд. Дастурҳои Пленуми мартии КМ-ро дар ин хусус аз дилу ҷон дастгирӣ мекунанд. Вале мегӯянд, ки сарфи назар аз ин қарорҳо укази иҷора, қарорҳои дахлдори ҳукумат, шаклҳои нави хоҷагидорӣ халалдор мешаванд ва ба ҳар гуна монеаҳои бюрократӣ дучор меоянд.

Иҷоракорон мегӯянд, ки органҳои маҳаллӣ ҳозир ҳам ба колхозу совхозҳо фармон медиҳанд. Роҳбарону мутахассисони колхозу совхозҳо аз ҷониби худ аз чунин усулҳои фармондиҳӣ нисбат ба худи деҳқонон, коркунони совхозҳо даст кашидан намехоҳанд. Бисьёрии онҳо аз рӯи усулҳои кӯҳна пеш бурдани корро афзалтар мешуморанд. Ба вусъати муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ дар деҳот монеъ мешаванд, он чизро далел меоранд, ки деҳқонон замин ва воситаҳои истеҳсолотро ба иҷора гирифтан намехоҳанд. Ин ақидаро ман ҳам дар яке аз сӯҳбатҳо бо коркунони хоҷагӣ шунидам.

Зоҳиран, дар ин ҷо манфиатҳои гуногун ба ҳам рӯ ба рӯ мешаванд. Мо, рафиқон, бояд дар ин хусус фикрамонро баён кунем, рӯирост бигӯем, ки барои амалӣ шудани қарорҳои муҳими Пленум, аз ҳама муҳимаш, барои бо озуқа беҳтар таъмин гардидани мардум чӣ кор бояд кард.

Зеро моҳияти дастурҳои сиёсӣ ва қарорҳои Пленуми мартии КМ дар он аст, ки ба воситаи шаклҳои нави хоҷагидорӣ дили инсонро аз нав ба замин гарм кардан, воситаҳои истеҳсолотро ба дасташ додан, вайро хӯҷаини ҳақиқии замин кардан ва бо ҳамин рағбати шахсии ӯро бедор намуда, аз ҷиҳати моддӣ ба зиёдтар истеҳсол намудани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ бештар ҳавасманд гардондан зарур аст.

Баробари ин таъкид кардан мехостам, ки дар навбати аввал ба ободонии иҷтимоии деҳот, дар деҳот инкишоф додани савдо, манзилсозӣ, хоҷагии коммуналӣ, тамоми инфраструктура, хусусан роҳҳо машғул шудан лозим аст. Сокинони деҳоти тамоми минтақаҳои мамлакат масъалаи газгузорониро ҷиддӣ ба миён мениҳанд. Мо, ки имкониятҳои фаровон дорем, ҳуқуқ надорем, ки аз ҳалли ин масъалаҳо низ гардан тобем.

Депутатҳои халқи СССР, ки намояндагони сектори аграрӣ мебошанд, мегӯянд, ки вазорату идораҳое, ки барои деҳот техника ва нурӣ мебароранд, услуби корашонро хеле суст тағьир медиҳанд. Мо бояд сабаби инро фаҳмида гирем. Аз як тараф, дар мамлакат техникаи бисьёр бароварда мешавад, ва, аз тарафи дигар, доду фарьёд мезананд, ки техника намерасад. Яъне техникаи даркориро истеҳсол намекардаанд. Биёед, ниҳоят, программаҳоямонро қатъиян ислоҳ намоем. То ки солҳои наздик истеҳсоли системаи мошинҳоеро ба роҳ монем, ки ба колхозу совхозҳо, иҷоракорон, хоҷагиҳои шахсии ёрирасони тамоми минтақаҳо зарур бошанд. Ва хеле муҳим аст, ки нархашон қимат набошад, Намояндагони сектори аграрӣ мегӯянд, ки мошинсозон нархи ҳамаи намудҳои техникаро хеле баланд бардоштанд, гарчи он аз ҷиҳати сифат ва имкониятҳои истеҳсолиашон кам тағьир ёфтааст.

Дар бораи дигар афзалиятҳои сиёсати иҷтимоӣ барои давраи оянда низ маслиҳат кардан зарур аст, рафиқон. Масъалаи **гуворотар намудани зиндагии қисми мӯҳтоҷи аҳолӣ** — нафақахӯрон, оилаҳои серфарзанд, сағирон ва инвалидонро ба мадди аввал бояд гузошт.

Ин проблема дар шароити ҳозира аҳамияти калони иҷтимоию сиёсӣ дорад. Зеро гап дар бораи бештар аз 40 миллион одаме меравад, ки даромадаш кам аст. Ҳалли ин масъала дар вазъияти ҳозираи вазнини молиявӣ мушкил бошад ҳам, ин корро зудтар баҷо овардан лозим. Ҷорӣ намудани қонуни нави нафақа, ки лоиҳаашро ҳукумат тайёр мекунад, аз ҷумлаи тадбирҳои муҳими ин соҳа мебошад.

Он ба Совети Олии СССР пешниҳод карда, ба муҳокимаи умуми-

халқӣ гузошта мешавад. Ба гумонам, чунин қонуни муҳим бояд дар съезд қабул шавад.

**Сифати хизмати тиббӣ** ба манфиати ҳар одам дахл мекунад. Тансиҳатии мардум шарти барори тамоми корҳои ӯст. Рафиқон, қувваамонро дареғ намедорем, ки дар тамоми мамлакат беморхонаю поликлиникаҳои бо аппаратураи замонавӣ муҷаҳҳаз бошанд, масъалаи бо дору таъмин намудани аҳолӣ якбора ва абадӣ ҳал шавад.

Сарфи назар аз тамоми душвориҳо мо барои ин мақсадҳо маблағ меёбем ва умедворем, ки хоҳем ёфт. Вале ҳоло ин маблағ комилан ғайриқаноатбахш истифода мешавад. Охир мо корҳои буньёди базаи замонавии нигаҳдории тандурустии мамлакатро акнун ба таври ҳақиқӣ вусъат дода истодаем. Ба ин бинокорон, аз рӯи ақидаи ман, органҳои маҳаллии ҳокимият айбдоранд. Аз масъалаи дигар сухан меронам. Бинобарислоҳоти куллии иқтисодӣ дар корхонаҳо ва органҳои маҳаллии идора ресурсҳои молиявию моддӣ ғарам мешаванд. Ба фикрам, коллективҳои меҳнатӣ барои тараққӣ додани базаи хизмати тиббии аҳолӣ ҷидду ҷаҳди худро муттаҳид карда метавонистанд.

Тамоми ин масъалаҳоро бояд депутатҳо таҳти назорати қатъӣ гиранд.

Ҷорӣ намудани тарзи солими ҳаёт талаб мекунад, ки ба **муҳофизати муҳити зист** ва ё чунонки ин тавр гуфтан маъмул шудааст, ба амнияти экологӣ диққати махсус дода шавад. Вазъияти ин соҳа ташвишовар аст. Миқдори моддаҳои зарарноки ҳавои зиёда аз сад шаҳри мамлакат аз нормаи имконпазир зиёдтар аст. Дар бобати муҳофизати ресурсҳои об, дарьё, ҷангал, истифодаи сарватҳои зеризаминии табиӣ вазъият хеле вазнин аст. Дар ҳама ҷо проблемаи нигоҳ доштани замин, ҳатто замини обӣ, кундаланг меистад. Фавран амал бояд кард.

Ин ба саноат, хоҷагии қишлоқ, ресурсҳои об—хуллас, ба тамоми муҳити зиндагӣ, дахл мекунад. Ба фикри ман, дар ин бахш тартиб додани программаи миллӣ кашол меёбад. Мо бояд дар съезд талабҳои муайянро ба унвони онҳое баён кунем, ки бояд ин корро тезонанд.

Баъд муҳим аст, маблағҳое ки барои ин кор ҷудо карда мешаванд, пурра истифода шаванд. Инак, мо мегӯем, ки бисьёр проблемаҳо ғун шудаанд ва онҳо бояд монанди масъалаҳои манзил, озуқа, амвол бидуни таъхир ҳал шаванд. Ин дуруст аст. Агар ҳоло ба муҳити зист машғул нашавем, моро нокомӣ дар пеш хоҳад буд. Ин нокомӣ аллакай ҳалқа ба дар мезанад, мо аллакай дучори он гардидаем, вале бубинед, ки ҳанӯз ресурсҳо барои ҳифзи табиат кам ҷудо карда мешаванд, бо вуҷуди он ки ҳар сол зиёдтар ҷудо карда шавад ҳам, илова бар ин аз нисф кам истифода мешаванд. Бинобар ин, рафиқон, биёед на фақат ин масъалаҳоро мавриди танқид қарор диҳем, балки ба корҳои конкрет ҳам машғул шавем ва онҳоро амалан ҳал намоем. Бештар кордонӣ ва серталабӣ зоҳир кунем.

Ва дуюм, самти боз ҳам муҳимтар, корро бояд тавре гузошт, ки ҳар лоиҳа ва қарори илмию техникӣ бехатарии экологиро таъмин кунанд. Барои ин онҳо бояд аз нигоҳи тозагии экологӣ муфассал тафтиш шаванд. Мо бошем, барои арзон кардани арзиши сохтмон лоиҳаҳоеро пешниҳод мекунем, ки аз нигоҳи бехатарии экологӣ қобили қабул нестанд. Ман бо яке аз депутатҳо аз Комсомольски Амур, ки як вақтҳо ба он ҷо сафар карда будам, сӯҳбат доштам. Меҳнаткашони он ҷо шикоят мекарданд, ки мебельро аз марказ ба ин кишвар меоранд. Ва вазири он вақта рафиқ Белоусов гуфта буд, ки имконияти дар ин ҷо ба маблағи 20 миллион сӯм истеҳсол кардани мебель ҳаст. Ин кори хуб аст. Аз хориҷа таҷҳизот хариданд, вале фақат он қисмеро нагирифтанд, ки бо экология алоқаманд аст. Ин хел сарфакорӣ ба кӣ лозим аст? Ва ҳоло дар Комсомолски Амур аз рӯи ин масъала митингҳо мегузаранд. Умуман, такрор мекунам, бояд ҳамаи лоиҳаҳо аз нигоҳи тозагии экологӣ муфассал тафтиш шаванд.

Чунонки шумо медонед, дар рафти маъракаи пешазинтихоботӣ масъалаҳои сохтани як қатор каналҳо, станцияҳои атомӣ, корхонаҳои химиявии аз нигоҳи экологӣ бехатар муфассал муҳокима шуданд. Ҳоло ҳам ба президиуми съезд ҳамин хел мактубҳо мерасанд. Аз афташ, Совети Олии СССР ва комиссияҳои дахлдори он бояд ин масъалаҳоро филфавр муфассал баррасӣ ва ҳал кунанд. Дар баробари ин бояд ҳам талабҳои экологӣ ва ҳам манфиати тараққиёти минбаъдаи иқтисодиётамон ба назар гирифта шаванд, зеро эҳтиёҷоти зарурии халқро бидуни ин қонеъ гардонда наметавонем.

Нисбати муҳокимаи масъалаҳои иҷтимоӣ мехоҳам изҳори боварӣ намоям, ки съезд дастури сиёсии Съезди XXVII партияро дар мавриди ҳалли проблемаи манзил — то соли 2000 бо квартираи алоҳида ва ё хона таъмин кардани ҳар оила тасдиқ мекунад. Ин вазифаи басо мураккаб аст. Вале, рафиқон, бояд онро ҳал намоем. Ман баъди дар ҳамаи ноҳияҳои мамлакат бо меҳнаткашон вохӯрданам ба асос доштани чунин масъалагузорӣ бештар бовар кардам. Рӯирост мегӯям, масъалаи аввале, ки ҳангоми сӯҳбатҳо ба миён гузошта мешавад, ҳатто масъалаи озуқа ва мол не, балки масъалаи манзил аст. Мо, аз афташ, бояд барои миллионҳо нафар сокинони шаҳру деҳот хеле муҳим будани ин проблемаро ба назар гирифта, нақшаҳои пешбинишударо таҷдиди назар кунем ва имкониятҳои нави зиёд намудани ҳаҷми сохтмони манзилро ҷустуҷӯ намоем.

Мо супориш додем, ки вазъият омӯхта, муайян карда шавад, ки барои ҳал кардани ин проблема, барои дар назди халқ чунин ӯҳдадорӣ қабул кардани мо, барои он ки мо дучори нокомӣ нашавем, чӣ корҳоро карданамон лозим. Хотирнишон менамоям, ки дар панҷсолаи ёздаҳум 550 миллион метри мураббаъ манзил сохта шуд. Дар панҷсолаи дувоздаҳум вазифа гузошта шуд, ки сохтмони манзил ба 650 миллион расонда шавад. Мо ин масъаларо ҳал мекунем. Ин аз ҳоло аён аст. Дар панҷсолаи сенздаҳум вазифа ба миён гузошта мешуд, ки сохтмони манзил ба 820 миллион метри мураббаъ расонда шавад. Ҳоло аз рафти кор пайдост, ки мо бояд дар панҷсолаи сенздаҳум 900 миллион метри мураббаъ ва дар панҷсолаи чордаҳум як миллиард метри мураббаъ манзил бояд созем. Он вақт аз иҷрои вазифаамон дилпурона сухан рондан мумкин хоҳад буд.

Албатта, барои ин бояд тамоми захираю имкониятҳои корхонаҳо, сохтмони манзили индивидуалӣ ва кооперативӣ истифода шаванд. Ташаббускорӣ дар авҷ аст, одамон манзил сохтан мехоҳанд. Вале ҳозир нарасидани масолеҳи бинокорӣ, сантехника, ҳамаи он чизе, ки барои ободонии манзил зарур аст, ба пешрафти кор халал мерасонанд. Дар ин хусус шикоят бисьёр аст. Дар ин бобат гап на фақат ба тадбирҳоест, ки бояд дар марказ андешида шаванд ва онҳоро дар нақшаҳои мо инъикос намудан ҳатмист. Ба иҷрои вазифаҳои манзилсозӣ бояд ҳама сафарбар шаванд. Тамоми захираҳои маҳаллиро истифода бояд бурд. Бояд гуфт, ин аз вазифаҳои муҳимтарини органҳои республикавию маҳаллии ҳокимият, ташкилотҳои хоҷагии онҳост.

Аминам, ки мо дар рафти музокираҳо ин мавзӯъро ҳамаҷониба муҳокима мекунем ва съезд ба Совети Олӣ ва ҳукумат супориши махсус хоҳад дод.

Рафиқон, агар дар сиёсати иҷтимоӣ ба манфиати табақаҳои гуногуни иҷтимоии ҷамъият эътибор дода нашавад, он самарабахш буда наметавонад. Ҷамъияти мо ҳаётан манфиатдор аст, ки **барои наслҳои нави ба ҳаёти мустақилона қадамгузоранда шароити беҳтарини ҳаёт таъмин гардад,** то ки барои зуҳуроти қобилияти эҷодӣ, ғайрати ҷавонии худ, барои фаъолона иштирок доштан дар корҳои ҷамъият тамоми шароити заруриро дошта бошанд. Дар ин бобат бисьёр масъалаҳои ҳалталаб ҳастанд.

Чунонки шумо медонед, КМ ВЛКСМ ба тарики ташаббуси конунгузорӣ лоиҳаи конунро дар бораи ҷавонон тайёр карда, ба муҳокимаи Совети Олии СССР гузоштааст. Вале масъала фақат аз қабули қонуни хубтарин ҳам иборат нест. Бояд дар ҳама ҷо диққат ба масъалаҳои тарбияи насли ҷавон фароҳам овардани заминаи зарурии иҷтимоӣ ва заминаи дигари ба роҳи калони зиндагӣ ба таври мӯътадил қадам гузоштани он ҷалб карда шавад. Дар ин роҳ кори зиёди доимӣ мебояд. Мо ҳиссаи амалии депутатҳои ҷавон ва, албатта, ҳамаи депутатҳои халқро дар муҳокимаи масъалаҳои сиёсати иҷтимоӣ нисбат ба ҷавонони мамлакат низ умедворем.

Мо бояд ба ҳалли бисьёр **масъалаҳои муҳимтарини занон** фавран шурӯъ кунем. Дар ин бобат ҳам системаи томи тадбирҳое заруранд, ки ғамхориро дар бораи модарон, ҳифзи меҳнату саломатии занон, сабук кардани кори рӯзгорро дарбар мегирифта бошанд. Дар рафти маъракаи интихобот интихобкунандагон дар мавриди ин хеле зиёд гуфтанд, ин масъалаҳо ба программаҳои аслан ҳамаи депутатҳои халқ васеъ дохил карда мешуданд. Онҳо бояд, албатта, бо назардошти имкониятҳоямон ба таври муфассалтарин омӯхта шаванд. Ҳамаи инҳо масъалаҳои калонанд. Мо бояд онҳоро ба таври комплексӣ ҳал карда бо ҳалли масъалаҳои ҷузъӣ набояд маҳдуд шавем.

Шояд дар Совети Олӣ комиссияҳои доимие дошта бошем, ки ҳамаи ин масъалаҳоро муфассал таҳлил мекарда бошанд. Мумкин аст ин комитет бошад—бояд маслиҳат кард. Умуман, бояд чунон структураҳое барпо карда шаванд, ки барои Совети Олӣ ва дар мавриди зарурат барои съезд ҳам пешниҳодоти ҷиддӣ тайёр кунанд.

**Доимо ғамхорӣ кардан дар бораи ветеранҳои ҷанг ва меҳнат,** дар бораи онҳое, ки замони Ҷанги Ватанӣ истиқлолияти Ватани моро муҳофизат карда, солҳои душвор иқтисодиёти мамлакатро пойдор гардонда, иқтидори индустрии онро мустаҳкам менамуданд ва тамоми дороиямон ба шарофати онҳо муяссар шудааст, қарзу вазифаи маънавии мост.

Дар байни депутатҳои халқ рафиқони калонсоли мо ҳастанд, ки орзую умед ва талаботи ветеранҳоро аз дигарон дида беҳтар медонанд ва мефаҳманд. Мо бояд фикри онҳоро ба эътибор гирем, масъалаҳоеро, ки имрӯз ҳаёт ба миён мегузорад, одилона ҳал кунем.

Вобаста ба ҳамин аз масъалаи зерин гап задан мехостам, рафиқон. Бисьёр масъалаҳои оддии рӯзгор ҳастанд, ки онҳоро бояд органҳои маҳаллӣ ва алалхусус органҳои республикавӣ бе ҳеҷ кашолакорӣ ва бе ҳеҷ дастури ташкилотҳои болоӣ ҳал кунанд. Алалхусус бидуни дастурҳои съезди депутатҳои халқ. Илова бар ин, дар ин бобат қарорҳои дахлдор қабул шуда, ӯҳдадор менамоянд, ки дар бораи ветеранҳои ҷанг ва меҳнат ғамхорӣ намоем, масъалаҳои муҳимтарини онҳоро дар навбати аввал ҳал кунем.

Инвалидон ва ҳамаи иштироккунандагони ҷанги Афғонистон низ сазовори илтифоту меҳрубонӣ мебошанд ва дар ин бора гап назаданам мумкин нест.

Мо дар аснои ҳалли масъалаҳои тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат бояд **татбиқи собитқадамонаи принципи адолати иҷтимоиро ба асос гирем.** Як худи эълон кардани ин принцип кифоя нест—барои ин механизмҳои иҷтимоию иқтисодиро ба кор андозем. Ин имкон медиҳад мамониати асосии сари роҳи тараққиётамон — баробарҳақдиҳӣ, рӯҳияи туфайлихӯрӣ бартараф карда шавад, ки он чуқур реша давондааст.

Ман дар съезд аз масъалаи **имтиёзу бартариҳои иҷтимоӣ** сухан ронда будам. Ба ҳамон гуфтаҳоям суханони зеринро илова мекунам. Системаи имтиёзҳо—хоҳ фарқи нафақаю отпуск бошад, хоҳ дар соҳаи ҳифзи саломатӣ ё тақсими хона, дар бобати таъмини неъматҳои моддӣ ва маънавии гурӯҳҳои гуногуни иҷтимоӣ, синну сол, касбии аҳолӣ ва тер-

риторияҳо, ҳамчунин имтиёзи идораҳои гуногун дар давоми чандин даҳсолаҳо муқаррар мешуд. Ин масъалаҳоро шояд тавре ҳал кардан лозим бошад, ки, аз як тараф, одамони боистеъдод ва сермаҳсул ҳавасманд гардонда, аз тарафи дигар, ба ҳамон гурӯҳҳои аҳолӣ ёрӣ расонем, ки мӯҳтоҷи мадад мебошанд. Ҳар таҳрифкорӣ ва алалхусус сӯиистифодаи ин соҳа бояд қатъиян истисно шавад.

Бинобар ин пешниҳод мекунем, ки ба комиссияи махсуси Совети Олии СССР супурда шавад, ки дар асоси ин меъёрҳо ҳамаи имтиёзҳоро як навъ «ревизия намуда» тавсияҳои дахлдор диҳад. **(Чапакзанӣ).** Ман масъаларо фаҳмиданӣ шуда онро омӯхтан хостам. Вале маълум шуд, ки ба ин масъала ҳамаҷониба сарфаҳм рафтан лозим будааст.

Мо дида истодаем, рафиқон депутатҳо, ки дар соҳаи иҷтимоӣ чӣ қадар масъалаҳои зиёде ғун шудаанд. Аз ҳар ҷо хоҳишу орзуи қонеъ кунондани ин ё он талабот шунида мешавад. Вале ҳамаи инро бо имконияти воқеиямон албатта қиёс кардан лозим меояд.

Дар ин бобат кадом масъалаҳоро мулоҳиза кардан лозим мебуд? Қабл аз ҳама **масъалаи ба манфиати ҳалли проблемаҳои муҳимтарин аз нав тақсим кардани ресурсро** мулоҳиза кардан лозим аст.

Аз ҳисоби беҳтар намудани вазъи кори комплекси инвеститсионии мамлакат, **хеле кам кардани ҳаҷми маблағгузорӣ ба сохтмони истеҳсолӣ** ресурсҳои бисьёреро ба мақсади дигар истифода кардан мумкин мебуд. Аз чунин ихтисорот сарфа шудани миқдори гуногуни маблағ пешгӯӣ мешавад — аз миқдори хеле хурд то даҳҳо фоиз. Зимнан бояд гуфт, ки дар ин роҳ аз ҳозир қадамҳои аввалин гузошта шудаанд. Салоҳ аст, ки ҳукумати нав дар ин бобат ба Совети Олии СССР тавсияҳои худро манзур кунад. Ин тавсияҳоро дар комиссияҳо бо иштироки мутахассисон ва кормандони амалия, олимон муфассал омӯхта, дар ҳамин асос ба программаи сохтмон ислоҳҳои дахлдор даровардан мумкин мебуд. Мо бояд қарорҳои иҷрояшон душвору зарурӣ қабул намоем, аз баъзе чизҳо худдорӣ кунем, аз баъзе чизҳо даст кашем.

Вале аз худи ҳозир ман чунин мулоҳизаро баён кардан мехостам. Мо бояд аз рӯи қоидае қатъӣ амал кунем, ки ҳаҷми сохтмони асосӣ ба иқтидор, захираҳои моддӣ ва меҳнат мувофиқ бошад. Мо фақат дар ҳамон сурат носозиҳои сохтмонро барҳам дода, худсарӣ ва бемасъулиятии идораю ташкилотҳои бинокориро бартараф карда метавонем.

**Кам кардани хароҷоти ҳарбӣ,** таъмини конверсияе, ки бо истифодаи иқтидори тавонои соҳаҳои мудофиавӣ ба мақсадҳои гражданӣ алоқаманд аст, боз як сарчашмаи ресурси иҷрои программаҳои иҷтимоӣ мебошад.

Барои халқи мо, ки ҷанги вазнинтаринро аз сар гузарондааст, мудофиаи боэътимод масъалаи ҳаётан муҳим буд ва мебошад. Айнан Армияи Советии мо мавзӯи ғамхории махсус буд ва ҳаст. Вале дар олами ҳозира имкониятҳои бо воситаҳои сиёсӣ ва дипломатӣ таъмин кардани амният афзудаанд. Ин имкон медиҳад, ки дар асоси сифати нав пайдо кардани Қувваҳои Мусаллаҳи СССР бидуни зиён расондан ба қобилияти мудофиавии мамлакат хароҷоти ҳарбӣ кам карда шавад.

Дар солҳои 1987—88 хароҷоти ҳарбӣ дар як ҳолат гузошта шуда буд. Ин маблағи бюҷетро назар ба он чи ки дар плани панҷсола пешбинӣ шуда буд, 10 миллиард сӯм сарфа намуд. Соли 1989 хароҷоти ҳарбӣ ба 77,3 миллиард сӯм мерасад, — ман ин рақами ҳақиқиро ба съезд эълон мекунам. Пешниҳод мешавад, ки солҳои 1990 — 1991 хароҷоти ҳарбӣ боз 10 миллиард сӯм, яъне 14 фоиз кам карда шавад. Ва дар Совети Олӣ бо назардошти ҳам эҳтиёҷоти дохилӣ ва ҳам вазифаҳои таъмини қобилияти боэътимоди мудофиавии мамлакат ба минбаъд тадқиқ кардани тамоми ин комплекси мураккаб машғул бояд шуд. **(Чапакзанӣ).**

Хароҷоти программаҳои кайҳонӣ аз ҳозир қисман кам шудааст. Он чандон зиёд нест. Шумо баъд метавонед дар рафти ба таври коркрет муҳокима шудани он шинос шавед. Бояд имкониятҳои минбаъдаи инро

ҷустуҷӯ намоем. Вале дар баробари он бояд ба назар гирифт, ки мо ба туфайли ихтироотн навтарини кайҳонӣ технологияҳои нодир ба даст меорем, гуфтан кифоя аст, ки ихтироотн навтарине, ки дар рафти иҷрои як худи лоиҳаи «Буран» карда шуд, метавонад самараи зиёде бахшад. Гап дар бораи миллиардҳо сӯм меравад, агар он ба ихтиёри хоҷагии халқ гузошта ва ё экспорт шавад. Дар Совети мудофиа тавсияҳо дар ин бахш иборат аз ду ҷилд пешниҳод шуда, ба даҳҳо корхонаю ташкилотҳои хоҷагии халқ фиристода шуданд. Қусури хароҷоте, ки мо бинобар таҳқиқи кайҳон мекунем, фақат дар ҳамин маврид мебарояд. Дар сектори гражданӣ истифода намудани технологияҳои нодири корхонаҳои саноати мудофиа имкониятҳои бузург доранд. Имрӯз шароити аз байн бурдани сирру асрори ғайриоқилона муҳайё шудааст.

**Кам кардани хароҷоти идора** барои афзудани воситаҳои соҳаи иҷтимоӣ имкониятҳои калон муҳайё мекунад. Шартҳои нави хоҷагидорӣ имкон медиҳанд, ки бо роҳи дигаргунсозии куллии системаи идора пеш равем.

Ин масъаларо ҳам дар Совети Олӣ муфассал омӯхтан лозим аст. Онро бо сабаби зерин бояд омӯхт. Солҳои охир звеноӣ олии идора хеле тағьир ёфт ва дигаргунии нав пешбинӣ шудааст, ки онро ҳукумат арз хоҳад кард. Агар аз хусуси структураи идораи маҳаллӣ, хусусан дар бораи идораи худи иттиҳодияю корхонаҳо гап занем, бояд гуфт, ки дар он ҷо шумораи кормандон ҳанӯз на фақат кам нашудааст, балки ҳатто зиёд ҳам шудааст. Яъне дар баробари додани мустақилияти хоҷагӣ шумораи коркунон зиёд мешавад. Дар он ҷо ба ҳар шаш коркун роҳбар ва мутахассис рост меояд. Яъне, касе ба ин манфиатдор аст. Мо барои сариштаи аппарати идораи мамлакат соле қариб 40 миллиард сӯм, аз ҷумла барои сариштаи органҳои идораи давлатӣ 2,5 миллиард сӯм ва 37,5 миллиард сӯми боқимондаашро барои сариштаи аппарати идораи иттиҳодияю корхонаҳо сарф мекунем. Ин масъаларо бояд равшан баён кунем.

Имкониятҳои дигари ба манфиати ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ аз нав тақсим кардани захираю воситаҳои хоҷагии халқ низ ҳастанд. Ҳамаи онҳо бояд ба кор андохта шаванд. Ин қисми маърӯзаро ҳам мисли дар қисмати дигари он депутатҳои халқ шояд дар рафти мубоҳиса пурра кунанд. Вале зиёд кардани самараи истеҳсолот, беҳтар намудани сифати маҳсулот, дар асоси реконструкцияи куллии хоҷагии халқ беҳтар истифода бурдани тамоми омилҳои истеҳсолот албатта омили асосӣ мебошад.

Бояд ба худ равшан тасаввур кард, рафиқон, ки мо фақат бо роҳи тезондани пешрафти илмию техникӣ, инкишофи бештари илмҳои фундаменталӣ, кашф ва ҷорӣ кардани технологияҳои пешқадам масъалаҳои муҳимтарини иҷтимоиро ҳал карда, барои пешрафти минбаъда имконият муҳайё карда метавонем.

Бояд боз як масъалаи дигар ҳам равшан бошад: бе ислоҳоти куллии иқтисодӣ, бидуни ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ гузаронидани ҳамаи звеноҳои хоҷагӣ, бидуни инкишофи ҳамаҷонибаи иҷоракорӣ ва кооперация иқтисодиётро аз ақибмонӣ раҳо кардан муҳол аст. Мо ба воситаи ислоҳот бояд ба модели нави иқтисодиёт бирасем.

Ҳоло аҳли ҷамъият дар бораи ислоҳоти иқтисодӣ, дар бораи натиҷаҳои он, дар рафти татбиқи ислоҳот пайдо шудани масъалаҳои нав баҳсу мунозара мекунад. Мо дар Комитети Марказӣ ҳамин ҳолатро ба назар гирифта, рафти ислоҳоти иқтисодиро мукаммал таҳлил кардем. Аз рӯи ин масъалаҳо бо олимони иқтисодшинос, роҳбарону мутахассисон, бо намояндагони коллективҳои корхонаҳо сӯҳбатҳои сершумор доштем. Хулосаи умумӣ чунин аст: мақсади стратегии ислоҳот, самтҳои асосии он дуруст муайян шудаанд.

Вале дар ҳамаи зинаҳо дар татбиқи амалии ислоҳот номураттабӣ, беҷуръатӣ, нимкорагӣ, каҷравӣ ва ҳатто қафо гаштанҳои зиёд ҷой до-

ранд. Ва аз ҳама асосиаш ин аст, ки мо масъалаҳои тайёр ва ба амал татбиқ намудани механизмҳои иқтисодиро ниҳоят суст, бо таъхири зиёд ҳал мекунем. Ба ибораи дигар, дар бобати барпо кардани муҳити иқтисодӣ, ки дар шароити онислоҳот қувват гирифта ва пеш рафта, натиҷаи дилхоҳ дода метавонад, қафо мемонем. Аслан маҳз ҳамин, дар сурати мавҷуд набудани чунин механизмҳои иқтисодӣ пешравии ислоҳотро боз медорад.

Фаҳмиши гуногуни тақдири минбаъдаи ислоҳот маҳз дар ҳамин вазъият ба миён омад. Чунин мулоҳизаро низ шунидан мумкин аст, ки нокомиҳои зиёди моро дар иқтисодиёт усулҳои нави хоҷагидорӣ боис шудаанд ва дар татбиқи ислоҳот шитоб кардан лозим нест.

Бо чунин ақида набояд розӣ шуд. Дар КМ ва ҳукумат чунин меҳисобанд, ки инкишофи собитқадамонаи ислоҳоти иқтисодӣ шоҳроҳи тараққиёти хоҷагии халқ аст. Дар ин самт мо ба сиёсати иқтисодӣ ва фаъолияти амалиамон дохил кардани ислоҳҳоро зарур медонем.

Таҷриба нишон медиҳад, ки ислоҳотро ба тариқи тадбири яквақта ба амал баровардан ғайриимкон аст. Аз як режими мавҷуда ба режими дигар гузарондани иқтисодиёт кори душвор мебошад. Барои бомуваффақият иҷро кардани ин кор тайёр ва татбиқ намудани як қатор тадбирҳои ба ҳам алоқамандро дар соҳаи собитқадамона тағьир додани усулҳои планкашӣ, фишангҳои молиявӣ, нарх, андоз, шартҳои додани ҳаққи меҳнат, тамоми звеноҳои боқимондаи механизми хоҷагидорӣ тезондан зарур аст. Зимнан, қисми зиёди ин корҳо бояд ҳанӯз то оғози амалии плани панҷсолаи сенздаҳум ба ҷо оварда шаванд.

Ва боз як масъала, рафиқон. Ҳаёт ба таври боварибахш нишон дод, ки ислоҳоти сиёсӣ бе навсозии куллии муносибатҳои моликияти социалистӣ, тараққиёт ва пайвастани шаклҳои гуногуни он номумкин аст. Мо тарафдори ба вуҷуд овардани муносибатҳои бамулоҳиза ва самараноки оид ба истифодаи моликияти ҷамъиятӣ мебошем, то ки ҳар як шакли моликият дар мусобиқаи амалӣ, дар мусобиқаи одилона қувваи ҳаётӣ ва ҳуқуқашро ба мавҷудият собит кунад. Ба истисмор ва аз воситаҳои истеҳсолот дур кардани коркун роҳ надодан шарти ягонаест, ки дар ин маврид бояд гузошта шавад.

Самти дигари ҳалкунандаи ислоҳоти иқтисодӣ ташаккули бозори рӯҳафзои социалистӣ низ бо чунин тарзи муносибат ба моликият алоқаи зич дорад. Албатта, бозор муқтадир нест. Вале инсоният механизми дигари бештар самараноку демократии хоҷагидориро барпо накардааст. Иқтисодиёти плании социалистӣ бе он вуҷуд дошта наметавонад, рафиқон.

Мо чунин меҳисобем, ки ба андозаи инкишофи ислоҳот чунин системаи муносибатҳо дар хоҷагӣ ташаккул меёбад, ки онро иқтисодиёти ҳуқуқӣ номидан мумкин аст. Вай на дастурҳои маъмурӣ, на фармонҳо, балки муносибатҳоеро ба асос мегирад, ки онҳоро қонун танзим мекунад. Роҳбарии давлатӣ ба иқтисодиёт ва идораи хоҷагӣ аниқ муқаррар мешаванд.

Корхонаҳо, концернҳо, ҷамъиятҳои акционерӣ, кооперативҳо дар иқтисодиёт бояд звеноҳои асосии амалкунанда гарданд. Онҳо барои ҳалли вазифаҳои умумӣ ва муттаҳид намудани қувваҳо шояд дар асосҳои ихтиёрӣ иттиҳодияҳо, иттифоқҳо ва ассоциацияҳо таъсис намоянд ва вазифаҳои идораи хоҷагӣ, ки имрӯз вазоратҳо иҷро мекунанд, ба зиммаи онҳо мегузаранд.

Ҳам таҷрибаи мо ва ҳам тамоилоти умумиҷаҳонӣ дар тараққии иқтисодиёт дурустии чунин муносибатро исбот менамоянд.

Чунин муносибат, албатта, агар давлатро аз вазоратҳо, идораи хоҷагиро аз роҳбарии давлатӣ фарқ кунем, маънои паст задани роли давлатро надорад. Роҳбарии давлатӣ аз вазифаҳои ба идораи оперативии воҳидҳои хоҷагӣ бевосита дахолат кардан озод шуда, ҷидду ҷаҳдашро барои фароҳам овардани тартиботи умумии норматнвӣ ва шароити фаъ

олияти онҳо равона мекунад. Самтҳои асосии прогресси илму техника, инфраструктура, муҳофизати муҳити атроф, назорати таъминоти ҳимояи иҷтимоии одамон, системаи молия, аз ҷумла воситаҳои андозғундории он, қонунгузории хоҷагӣ, аз ҷумла зидди монополикунонӣ ва оқибатҳои ғарзи ҷамъият номатлуби он соҳаҳои табиии фаъолияти вай хоҳанд монд.

Мо дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ ва кооперация қонунҳо қабул карда, дар роҳи чунин иқтисодиёт қадами муҳим, вале ҳамагӣ қадами нахустин гузоштем. Инчунин худи ин қонунҳо ҳам ба такмилдиҳӣ эҳтиёҷманданд. Дар ин бобат дар ҷамъият мубоҳисаҳои зиёд давом доранд. Аз хусуси шартҳои нобаробарҳуқуқие, ки корхонаҳои секторҳои гуногуни иқтисодиёт мувофиқи он кор мекунанд, эродҳои зиёди танқидӣ баён мешаванд. Вобаста ба ин аз ҷониби олимон, хоҷагидорон, табақаҳои ниҳоят васеи меҳнаткашон ҳангоми суҳбат бо депутатҳо дар бораи тайёр кардани асосҳои ягонаи иқтисодӣ ва ҳуқуқии фаъолияти корхонаҳо беш аз пеш суботкорона масъала гузошта мешавад. Ба назари ман ин масъала аҳамияти калон дорад ва меарзад, ки съезд ба он диққати ҷиддӣ диҳад.

Рафиқон, чӣ тавре мебинед, проблемаҳои тараққиёти минбаъда ва амиқ гардондани ислоҳот дар фаъолияти ояндаи мо мақоми муайянкунанда доранд. Шояд дар Совети Олӣ низ структура ва механизмҳои дахлдор муҳокима карда шаванд. Масъалаи бо сарварии яке аз ҷонишинҳои Раиси Совети Вазирони СССР дар ҳукумат таъсис кардани органи махсуси мутобиқгардонӣ оид ба ислоҳот низ асоси ҷиддӣ дорад.

## II.

Рафиқон депутатҳо! Мову шумо асоси комил дорем изҳор намоем, ки — ин аллакай дар ин ҷо садо дод, — демократиконии ҳаёти давлатӣ ва ҷамъиятии ҳарҷониба вусъатёфтаи мамлакат музаффарияти аз ҳама бузурги бозсозӣ мебошад. Интихоботи гузаштаи депутатҳои халқии СССР, кори съездамон, муҳити он далели эътимодноки ин аст.

Мо аз худи аввал масъаларо ин тавр гузоштем: агар ба ин процессҳои моҳиятан революционӣ аз худи аввал тамоми табақаҳои ҷамъият, тамоми халқ ҷалб нагарданд, ҳама гуна нақшаҳои навсозии куллии ҳаёти ҷамъият маҳкуми нобарорӣ мешавад.

Ин заминаи ҳамаи қарорҳои моро аз Пленуми апрелии (соли 1985) КМ сар карда, ташкил дод ва дар қарорҳои Конференцияи XIX партия, ки он татбиқи ислоҳоти куллии сиёсӣ ва сохтмони давлати социалистии ҳуқуқиро яке аз самтҳои стратегии бозсозӣ донист, ҳарҷониба асоснок карда шуд.

Ҳоло мо имкониятҳои калонеро, ки татбиқи вазифаҳои марҳалаи якуми ислоҳот фароҳам оварданд, истифода бурда, пеш рафта метавонем. Ман даъват кардани съезди мазкур ва ташкил додани органҳои нави олии ҳукуматро дар назар дорам.

Баъди муҳокимаи тамоми маҷмӯи ин масъалаҳо дар ин ҷо, дар съезд, дар маҷлисҳои Совети Олӣ, палатаҳои вай, комитету комиссияҳои аз нав таъсисёбанда программаи конкретии фаъолият муайян карда мешавад. Бинобар ин лозим донистам, ки фақат оид ба баъзе масъалаҳои, ба назари ман, барои демократиконии минбаъдаи ҷамъиятамон аҳамияти принципӣ дошта сухан ронам.

Пеш аз ҳама — **ин амалӣ намудани шиори таърихии ба миён гузоштаи мо «Ҳокимият ба Советҳо!»**, Реконструкцияи органҳои сернамоянда, мувофиқи Конституция ҳамаҷониба зиёд кардани ҳуқуқу ваколатҳои онҳо, ба онҳо ҳатман итоат доштани аппарат шарти аввали ба Советҳо баргардондани фишангҳои воқеии ҳокимият ва идора аст. Дар ин ҷо бисьёриҳо ба тарафдории ин изҳори ақида намуданд ва мо бояд

онро дар ҳуҷҷатҳои хотимавии съездамон сабт кунем.

Ҳамин хел шарти дигар **аниқ фарққунонии вазифаҳои органҳои партиявӣ ва давлатист.** Партия тартиботеро қатъиян маҳкум намуд, ки дар шароити он ташкилотҳояш вазифаҳои органҳои советиро ба ҷо меоварданд, аслан вазифаҳои идораи бевоситаи хоҷагӣ ва ҳамаи соҳаҳои дигари ҳаётро иҷро мекарданд. Комитетҳои партиявӣ вазифаҳои барояшон хос набударо ба ӯҳда гирифта, қобилияти аз нигоҳи танқидӣ баҳо доданро ба рафти тараққиёти ҷамъият ва иҷрои роли қувваи пешоҳанги онро аз даст медоданд.

Партияи Коммунистӣ, ки ташаббускору қувваи асосии ҳаракатдиҳандаи бозсозист, имрӯз омили ин процесси революционӣ, аз каҷравӣ ва унсурони консервативӣ ва гузарои чап ҳифз намудани он мебошад. Маҳз вай қодир аст роли қувваи интеграциякунандаро иҷро намояд, ки кори навсозии социализм бидуни он бомуваффақият анҷом нахоҳад ёфт. **(Чапакзанӣ).**

Бозсозӣ дар заминаи хос демократӣ роли партия, ҳамкории онро бо давлат, бо ташкилотҳои ҷамъиятӣ тағьир медиҳад. Имрӯз барои партия чизи асосӣ баён ва танзим намудани манфиати гурӯҳҳои асосии иҷтимоӣ, табақаҳои аҳолӣ, тамоми халқ, таъмини фаъолияти якҷояи ҳамаи соҳаҳои системаи сиёсии ҷамъият мебошанд.

Партия гуфтушуниду ҳамкориро бо ҳамаи ташкилоту ҳаракатҳои ҷамъиятӣ пешниҳод карда, онҳоро даъват менамояд, ки дар роҳи бозсозӣ ва навсозии ҷамъият якҷоя амал кунанд.

**Дар республикаҳо, кишварҳо ва вилоятҳо, шаҳрҳо ва районҳо барпо кардани структураи нави органҳои ҳукумат ва идора** масъалаи асосии марҳилаи дуюмиислоҳоти сиёсӣ мебошад. Ин пеш аз ҳама бо назардошти ҷамъбаст ва сабақҳои маъракаи гузаштаи интихобот ба системаи интихоботӣ дохил кардани ислоҳҳои заруриро талаб мекунад. Ба ин кор бояд бетаъхир оғоз кард, зеро, чи тавре ман мефаҳмам, ҳамаи депутатҳои халқӣ нутқ эрод карда, дар ин ҷо ҳаминро талаб карданд.

Дар натиҷа мо бояд чунин қонуни интихоботро соҳиб шавем, ки он ҳам ҷиҳатҳои беҳтаринеро дар худ таҷассум намояд, ки онҳо характери демократии интихоботи гузаштаро таъмин карданд. Ва, албатта, ин қонун камбудиҳои ошкоршударо бояд барҳам диҳад.

Масъалаи дигаре, ки низ муҳим аст. Органҳои нави намояндадор на танҳо ваколатҳои пурраи юридикӣ, балки инчунин фишангҳои реалии ҳукуматро бояд соҳиб шаванд. Барои ин зарур аст, ки Совети Олӣ дарҳол ба тайёр кардани қонунҳо дар бораи ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағгузории республикавӣ, дар бораи худидоракунӣ ва хоҷагии маҳаллӣ оғоз намояд. Шояд кори комиссия ва палатаҳоро тавре ташкил кардан лозим аст, ки ин ҳуҷҷатҳои муҳим барои муҳокима ва қабул дар съезди дуюми депутатҳои халқ тайёр карда шаванд.

Сухан дар бораи масъалаҳои принципие меравад, ки ба структураҳои давлати федеративӣ, ҳуқуқҳо ва имкониятҳои Советҳои маҳаллӣ, васеъшавии асосҳои худидоракунии ҳамаи системаи сиёсии мо дахл мекунанд. Ман рӯирост мегӯям: шиори «Тамоми ҳокимият ба Советҳо!» бидуни тартиб додан ва қабул кардани қонунҳои мазкур дар ҳаво муаллақ мемонад, фақат даъвате асту бас.

Эҳтимол дар ин съезд ҳам депутатҳои халқ дар ин бобат пешниҳодҳо дошта бошанд. Ин ба кори минбаъдаи тартиб додани ҳуҷҷатҳо ҳиссаи арзанда мегардад.

Масъаларо дар бораи мӯҳлатҳои гузаронидани интихоботи Советҳои республикавӣ ва маҳаллӣ дар алоқамандӣ бо чунин муносибат ҳал кардан даркор аст. Чи тавре ба ёдатон ҳаст, мо ният доштем, ки интихоботро тирамоҳи соли ҷорӣ гузаронем. Ба ҳар ҳол дар Конференцияи XIX партия масъалаҳои ислоҳоти пешистодаи сиёсиро муҳокима карда, мо аз ҳамин бармеомадем. Вале, аз афташ, на ҳама чизро мулоҳиза, на ҳама гапу корро пешбинӣ намуда будаем. Процессҳои реалии ислоҳоти

сиёсӣ ба чунин хулоса меоранд, ки барпо кардани ҳамаи заминаҳои ҳуқуқии гузарондани интихобот, ҳарҷониба ба онҳо тайёр шудан кори боз ҳам зиёдтарро металабад. Ин корро аз ҳоло сар кардан лозим аст, вале шояд, танҳо тирамоҳ, дар съезди дуюм мо доир ба Советҳои республикавӣ, маҳаллӣ қонунҳо қабул карда тавонем.

Бояд гӯям, ки аз органҳои партиявию советӣ аллакай дар бораи дар мӯҳлати дар конституция муқаррар гардида, яъне баҳори оянда, вақте ки ваколати Советҳои амалкунанда ба охир мерасад, гузарондани интихобот пешниҳодҳо меоянд.

Ҳам марҳилаи якуми ислоҳоти сиёсӣ ва ҳам тамоми корҳое, ки дар марҳалаҳои минбаъдаи он ба ҷо овардан лозим меояд, таҷассуми пешравӣ дар роҳи барпо кардани давлати социалистии ҳуқуқӣ мебошад. Вале, албатта, вазифаҳои доир ба сохтмони он ба ҳамин маҳдуд намешаванд. Ин вазифаҳо миқьёсан хеле калон буда, доираи васеи ба таври демократӣ ба танзим овардани ҳаёти ҷамъиятро дарбар мегиранд.

Дар ин бобат муҳофизати ҳуқуқии шахсият, таъмин кардани шароитҳо барои он, ки гражданин аз ҳамаи ҳуқуқҳо истифода бурда ва табиист, ки ӯҳдадориҳои дар назди давлат доштаашро ба ҷо оварда тавонад, ба мадди аввал мебарояд.

Ба ҳамаи тадбирҳои мо доир ба сохтмони давлати ҳуқуқӣ, самаранокии онҳо бояд аз рӯи чунин меъёри асосӣ баҳо дода шавад: онҳо ба одами советӣ чӣ медиҳанд?

Маълум аст, ки интихобкунандагон дар рафти интихобот аз хусуси эътибори гражданин, муҳофизати ҳуқуқии вай бағоят ҷиддӣ масъала мегузоштанд. Ин аз бисьёр ҷиҳат натиҷаи амалияи гузаштаи сиёсӣ мебошад, ки он аз бартарии манфиатҳои давлат нисбат ба манфиатҳои одамон бармеомад. Аксар вақт фактҳои худсарӣ, вайрон кардани ҳуқуқҳои конституционии гражданинҳо, муносибатҳои бюрократӣ нисбат ба онҳо бо баҳонаи ғамхорӣ дар бораи манфиатҳои давлат ҳақ бароварда мешуданд.

Мо чунин муносибатро чун муносибати ба арзишҳо ва идеалҳои умумидемократию социалистӣ номувофиқ қатъиян инкор мекунем. **(Чапакзанӣ).** Накӯҳолии умумӣ дар заминаи беадолатии нисбат ба ақаллан як одам роҳ додашуда ҷой дошта наметавонад. **(Чапакзанӣ).** Ҳар як гражданин барои рафтораш дар назди ҷамъият ҷавобгар аст. Вале ҷамъият, давлат низ дар назди гражданин барои риояи ҳуқуқҳои конунии ӯ, дахлнопазирии шахсият ва моликият ҷавобгаранд.

Рафиқон, ҳамаи ин принципҳои умумӣ мебошанд. Барои он ки онҳо ба таври ҳақиқӣ кор кунанд, ба амалияи ҷамъиятиамон дохил шаванд, силсилаи томи қонунҳоро қабул кардан лозим меояд. Як қисми онҳо аллакай тайёр шуда истодааст ва дарояндаи наздик шояд ба муҳокимаи комиссияҳои Совети Олӣ гузошта шавад. Инҳо лоиҳаҳои қонунҳо дар бораи озодии виҷдон, дар бораи матбуот, дар бораи ташкилотҳои ҷамъиятӣ, дар бораи ҷавонон ва як қатор қонунҳои дигар мебошанд.

Мо бояд қонуни ҳам ҷиноятсанҷ, ҳам гражданӣ, ҳам меҳнатӣ ва ҳам оилавиро ба талаби замон, ба тасаввуроту вазифаҳои нав мувофиқ кунем. Ба тарзи дигар гӯем, ҷамъияти нав бояд ба қонунҳои нав такья кунад.

Зарурияти навсозии қонунгузориамонро оид ба масъалаҳои ҳуқуқи инсон он чиз низ тақозо мекунад, ки Иттифоқи Советӣ иштирокчии шартномаҳои Вена гардид ва нормаҳои ҳуқуқии дар мо амалкунанда бояд бо шартномаҳои байналхалқӣ мувофиқат кунанд.

Хуллас, ба Совети Олӣ ва сипас ба съезд лозим меояд, ки барои фароҳам овардани базаи мустаҳками ҳуқуқии ҳамаи ҷонибҳои ҳаёти ҷамъиятӣ ғайратмандона кор кунанд. Намедонам дуруст бошад ин, касе ҳисоб кардааст, вале дирӯз гуфта шуд ба мо лозим меояд, ки 50 қонун тайёр кунем. Ин на танҳо ба мавқеи шахсият, муносибатҳои граж-

данӣ, балки инчунин ба фаъолияти худи органҳои ҳокимият ва идораи иқтисодиёт, тартиботи ҷамъиятӣ ва ғайра дахл дорад.

Рафиқон, мехоҳам муносибати мусбиамро нисбат ба мулоҳизаи депутатҳо, ки дар хусуси баробари муҳокимаи умумихалқии қонунҳо дар мамлакати мо, ки амалияи муқаррарӣ гардидааст, ба референдум гузоштани қонунҳои муҳимтарин масъала пешниҳод менамоянд, баён кунам.

Ислоҳоти судию ҳуқуқӣ дар роҳи барпо кардани давлати социалистии ҳуқуқӣ марҳилаи бағоят муҳим мебошад. Чӣ тавре шумо медонед, тирамоҳи гузашта ҳангоми ба Конституция дохил кардани иловаҳо ба он нукта дар бораи аз тарафи Советҳои болоии депутатҳои халқ интихоб кардани судҳои халқӣ дохил шуда буд. Зимнан, ин шарти муҳимтарини соҳибихтиёрии суд талаби умумихалқӣ буд.

Вале дар ин бобат ҳанӯз бисьёр проблемаҳои муҳимро ҳал кардан, дар навбати аввал, донишу мақоми кадрҳоеро баланд бардоштан лозим меояд, ки вазифадоранд адолатро барқарор намоянд, риояи қатъии қонуниятро таъмин кунанд, тартиботи ҷамъиятиро муҳофизат кунанд. Программаи калони васеъ кардани доираи маълумоти ҳуқуқиро дар мамлакат тайёру татбиқ намудан, дар бораи базаи моддии органҳои судию тафтишот ва, албатта, дар бораи вазъияти моддии коркунони ин соҳа ғамхорӣ кардан лозим аст. Ҳалли оқилонаи бисьёр масъалаҳое, ки ҳоло вобаста ба ислоҳоти судӣ ба миён гузошта мешаванд, бояд ёфта шаванд. Аз хусуси ин масъалаҳо дар маҷлисҳои съездамон низ сухан ронда шуд.

Ман имконияти ҷорӣ кардани суди машваратчиён, тартиби тафтишот, назорати он ва ғайраро дар назар дорам. Ҳамаи инро бояд муҳокима кард. **(Чапакзанӣ).**

Ҳамаи ин корҳои зиёди оид ба ислоҳоти суд, албатта, на худ ба худ, балки ба манфиатҳои мустаҳкам кардани тартиботи ҳуқуқӣ дар мамлакат заруранд. Ин вазифа вобаста ба афзудани ҷиноятҳо, аз ҷумла чунин ҷиноятҳои хавфнок, аз қабили ришвахӯрӣ, мафия, тамаъкорӣ, порахӯрӣ аҳамияти бағоят муҳим касб кардааст. Мубориза зидди шӯрапуштӣ, ки шароити мӯътадили ҳаёт, меҳнат ва истироҳати мардумро халалдор мекунад, проблемаи муҳим мебошад.

Ба фикрам, депутатҳо бо зарурияти мустаҳкаму дастгирӣ кардани органҳои муҳофизати ҳуқуқ розӣ шуда ва аз онҳо талаб карда шавад, ки барои решакан кардани ҷиноят тадбирҳои самаранок андешанд.

Демократия танҳо дар сурати аз ҷониби ҳама — давлат, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ҳар як коллектив ва ҳар як гражданин аниқ татбиқ шудани ҳуқуқу ӯҳдадориҳо вуҷуд дошта метавонад. Ин қоидаи беҳснопазир аст.

Аз хусуси он чиз, ки ҳоло мавзӯи ташвишу изтироби афзояндаи мардумамон гардидааст, сухан нагуфта наметавонам. Ман кӯшишҳои шахсону гурӯҳҳои алоҳидаро дар назар дорам, ки бо роҳи ташкили бетартибиҳои оммавӣ, барангехтани амалиёти зӯроварӣ ба мақсадҳои шахсӣ ва гурӯҳашон ноил шуданианд. Чунин корҳо дар давлати ҳуқуқӣ тоқатнопазир аст. **(Чапакзанӣ).** Мақсадҳои қонунӣ бо воситаҳои қонунӣ ҳосил шуда метавонанд ва бояд шаванд, мақсадҳои ғайриқонунӣ бояд аз байн бардошта шаванд. Агар мо демократия, ошкорбаёниро муҳофизат карда натавонем, ин ба тақдири мамлакат ва халқ ба таври ниҳоят фоҷиавӣ таъсир расонда метавонад.

Съезди мо диққатро ба масъалае низ ҷалб накарда наметавонад, ки ташвиши ҷамъият нисбати он ҳарчи ҷиддитар мешавад. Ман вазъияти ҳозираи интизому тартиботро дар назар дорам. Агар ошкоро гӯям, вай моро қонеъ намегардонад, талаб мекунад, ки қатъиян беҳтар карда шавад. Мо бинобар паст будани интизом ва бад иҷро шудани вазифаҳо талафоти зиёди ҳам иқтисодӣ медиҳему ва ҳам маънавӣ, дар навбати аввал, дар соҳаи меҳнат.

Ин ба тамоми ҷамъиятамон таъсири басо бад мерасонад: бемасъулиятию бетартибӣ зиндагии ҳаррӯзаи одамонро бенизом мекунад, онро пуршиддат мегардонад, агар оддӣ карда гӯем, одамонро асабонӣ мекунад, боиси норозигии онҳо мегардад. Дар айни замон аз чӣ бошад, ки ба миён гузоштани масъалаи интизом нанг дониста мешавад. Баъзеҳо чунин кӯшишҳои беҷуръатонаро қариб аст, ки суст кардани демократия, кӯшиши таҷдиди системаи фармонфармоӣ, психологияи фармонбардоронаи одамон мешуморанд.

Албатта, баъзеҳо гуфтугӯро дар бораи интизом ёди давраҳои пештара мешуморанд. Аз афташ, рафиқон, ҳамин тавр ҳам ҳаст. Дар ин маврид чӣ мегӯянд: аз хусуси интизом мегӯяду фикри дасти қавӣ, баргаштан ба чунин тартиботеро мекунад, ки гуфтам — муҳокима наронда иҷро кунед. Аз афташ, ҳамин тавр ҳам ҳаст.

Вале, рафиқон, имрӯз чизи асосӣ дигар аст. Ҳамаи мо ҳис мекунем, ки интизоми паст чӣ натиҷа хоҳад дод, бинобар ин бояд дар съезд чунин мавқеи устуворро пеш гирем, кори бозсозӣ бидуни интизому тартибот пеш намеравад. **(Чапакзанӣ).**

Демократонӣ ба баланд бардоштани интизом дар заминаи ривоҷи фаъолияти иҷтимоии одамон зарурат дорад. Мо бояд масъулияти баландро барои кори ба зиммаамон гузошташуда ба ҳар гуна худсарӣ муқобил гузорем. Ва шарм накарда дар мавриди тартибу интизом бештар серталаб бошем.

## III.

Рафиқон! Худи рӯзҳои аввали кори съезд ҷиддияти **масъалаи миллӣ,** мураккабии муносибатҳои байналмиллалӣ маълум шуд. Дар ҳақиқат ҳам сермиллатӣ хосияти нодири давлат ва ҷамъияти мост. Ин, аз як тараф, сарчашмаи қувваи давлату ҷамъият аст. Аз тарафи дигар, агар дар сиёсати миллӣ ягон рафтори хурдтарини ноҷоя пеш гирифта шавад, ин сабаби суст шудани давлат, сабаби ноустувории ҷамъият гардида, оқибати вазнине доштанаш мумкин аст.

Замон дурустии сиёсати миллии муайянкардаи Владимир Ильич Ленинро равшан нишон дод. Натиҷаҳое, ки сиёсати миллӣ ба ҳамаи халқҳои мо бахшид, аҳамияти бузург доранд. Дар роҳи бартараф намудани зулму ситами миллӣ ва нобаробарии миллӣ, тараққӣ додани иқтисодиёт ва маданияти ҳамаи миллатҳои сокини мамлакатамон кори азиме анҷом дода шуд. Аҳли тамоми олам ба таҷрибаи мо мароқ дорад ва инро ҳеҷ вақт фаромӯш набояд кард.

Вале солҳои 30-ум сиёсати миллии ленинӣ дучори таҳрифоту тағьироти дағалона гардид. Ин таҳрифотро ҳамаи халқҳо дар ҳаёти худ ҳис кардаанд. Соддалавҳона фаҳмидани характери серсоҳаи муносибатҳои миллӣ, тарафдорӣ кардани тамоюлоти унитаризм, инкори хусусияти инкишофи миллӣ, ба гардани миллатҳои том гузоштани гуноҳҳои сиёсӣ ва чун оқибати ҳамин дучори худсарию беҳуқуқӣ шудани миллатҳо, бо зуҳуроти миллатчигӣ айнан як чиз донистани ҳисси миллӣ—дар ҳаёти мо ҳамаи ин ҷой дошт.

Мероси вазнинии насиби мо шудааст. Зимнан бояд гуфт, ки процессҳои манфии муносибатҳои миллии замони касодӣ ё ба эътибор гирифта намешуданд ё пардапӯш мегардиданд, ки ин боиси боз ҳам шиддат ёфтани ин муносибатҳо мегардид. Ин процессҳои манфӣ дер ё зуд мебоист ба рӯ мезаданд.

Демократонӣ ва ошкорбаёнӣ имкон дод тамоми ҳақиқатро бубинем ва ба ислоҳи носозиҳо, ба бартараф кардани ноадолатӣ шурӯъ намоем. Вале бояд иқрор шуд, ки аввалҳои бозсозӣ мо зарурати нав кардани сиёсати миллиро пурра нафаҳмида будем. Эҳтимол, ҳалли як

қатор масъалаҳои таъхирнопазирро мавқуф гузошта бошем. Ва ҳол он ки норозигии хатмӣ аз ҳал нашудани масъалаҳои сершумори иқтисодию иҷтимоӣ маҳдуд кардани мафиати миллӣ дониста мешуд. Унсурони муайян аз ин душвориҳо ба мақсадҳои қабеҳ истифода бурда, зӯр мезаданд, ки вазъиятро боз ҳам шиддатнок гардонанд. Дар натиҷа дар баъзе республикаҳо ҳодисаҳои нохуш рӯй дода, боиси оқибати фоҷиавии ба ҳама маълуми ҳалокати одамон гардид.

Иҷозат диҳед аз ин минбар, минбари съезди депутатҳои халқ ба сабаби ҳалокати одамони бегуноҳ ғаму андӯҳи умумиамонро изҳор кунам. Ин набояд такрор шавад.

Равшан аст, ки мо бояд муносибатҳои миллиро пурра солим гардонда, онҳоро аз тамоми он чи ки хилофи ахлоқу идеологияи мо, хилофи принципҳои инсондӯстонаи социализм мебошад, раҳо кунем.

Вақте мо аз навсозии сиёсати миллӣ сухан меронем, зарурати ба воқеияти имрӯза мувофиқ кардани онро дар назар дорем. Иқтисодиёт, демография, структураи иҷтимоӣ ва миллии ҳамаи республикаҳо тағьир ёфт. Дараҷаи шуури миллӣ баланд шуда, талабҳои нави маънавӣ пайдо шуданд. Бисьёр ҷиҳатҳои муносибатҳои миллӣ имрӯз ба тарзи нав ба назар мерасанд.

Метавон гуфт ҳозир механизми сиёсие барпо мешавад, ки бояд ҳалли оқилонаю одилонаи масъалаҳои муносибатҳои миллӣ, қабули қарорҳоеро таъмин намояд, ки ҳам ба манфиати ҳар миллати советӣ ва ҳам ба манфиати умумихалқӣ мувофиқ бошанд. Ман ҳам лоиҳаи қонунҳои аз рӯи ин масъалаҳо чопшуда, ҳам кори тайёриро ба Пленуми КМ, ки махсус ба ҳамин масъала бахшида мешавад, ҳам кори ояндаи Совети Олӣ, комиссияҳои онро дар назар дорам, ки дар доираи он масъалаҳои миллӣ бояд ба таври комплексӣ ва ҳамаҷониба ҳал шаванд. Ин махсусан муҳим аст.

Принципи истиқлолияти миллӣ, ки Ленин ба миён гузоштааст, аз унсурони асосии сиёсати миллии Партияи Коммунистӣ буд ва мебошад. Ин принцип зимни ташкили Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ асоси давлатдории социалистӣ қарор дода шуда буд.

Ҳам далелҳои таърихӣ, ҳам ҳисобҳои иқтисодӣ, ҳам шуури сиёсӣ танҳо фикри солим, таҷрибаи халқҳо ва ҳаётан зарур будани инкишофи ҳамаи миллатҳои советиро дар доираи давлати федеративии иттифоқӣ тақозо менамояд.• Бозсозӣ, ки барои ислоҳи ҳар саҳву хато ва таҳрифоти пешина, барои мутаносибияти ҳақиқии муносибатҳои миллӣ, барои эҳсоси дурусти миллии ҳар кас, сарфи назар аз ҷои таваллуд, зисту зндагӣ ва кору бораш шароит муҳайё мекунад, далели муҳимтарини ин ақида мебошад.

Вале ҳозир ба созмони федеративии давлат мазмуни воқеии сиёсӣ ва иқтисодӣ бахшидан лозим аст, то ки ин шакл ба талабот, ба орзую умеди миллатҳо, ба воқеияти даврон пурраю комилан мувофиқ бошад.

Умуман ҷиҳатҳои куллитарини сиёсати миллии бозсозиро мо аз масъалаҳои зерин иборат медонем.

**Дар соҳаи сиёсӣ** — ин хеле васеъ кардани доираи ҳуқуқи республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, воҳидҳои дигари миллӣ; ба маҳалҳо вогузор кардани доираи торафт васеи вазифаҳои идора, бештар мустақил шудан ва афзудани масъулияти органҳои республикавӣ ва маҳаллӣ. Дар давлати федеративӣ бояд аниқ муайян шавад, ки ҳалли кадом масъалаҳо ваколати Иттифоқ асту ҳалли кадом масъалаҳо ҳуқуқи соҳибихтиёри республика, автономия мебошад. Механизмҳои ҳуқуқии ҳалли масъалаҳоеро муайян кардан зарур аст, ки дар муносибатҳои ҳамдигарӣ пайдо мешаванд.

**Дар соҳаи иқтисодӣ** — муносибатҳои Иттифоқ ва республикаҳоро дар асоси ба ҳам узван пайвастани истиқлолияти иқтисодии онҳо ва

иштироки фаъолонаашон дар тақсимоти умумииттифоқии меҳнат мутаносиб гардондан зарур аст. Танзими комплекси хоҷагии халқи ягонаи мамлакатро аз ҳамин нуқтаи назар дигаргун сохта, дар рафти умумии навсозии иқтисодиёти советӣ ба худидоракунӣ ва худмаблағгузорӣ гузаронидани республикаҳо, минтақаҳо, кишвару вилоятҳоро ҳатман пешбинӣ кардан лозим аст.

Бағоят муҳим аст, ки тарзи нави инкишофи хоҷагии республикаҳо ва вусъати худидораи маҳаллӣ на ин ки боиси автаркия гардад, ки он дар олами ҳозира ба анахронизм монанд аст, балки ба вусъати такомулоти кооперация мусоидат кунад, ки он ба манфиати ҳар республика ва тамоми мамлакат мувофиқ аст.

Масъалаҳои демографӣ ва экологӣ бо масъалаҳои иқтисодӣ зич алоқаманданд. Дар ин бобат ҳам манфиати умумииттифоқӣ ва республикаю ноҳияҳоро ба ҳам моҳирона пайвастан лозим.

**Мо дар соҳаи маънавӣ** эътирофи гуногуншаклии маданиятҳои миллиро ба асос мегирем, ки он сарвати бузургтарини иҷтимоию таърихӣ, дороии нодири иттифоқи мост. Мо ҳақ надорем ба қадри ягонтои он нарасем ё алалхусус аз даст диҳем, зеро ҳар кадоми он нотакрор аст.

Мо тарафдори инкишофи озодонаю ҳаматарафаи ҳар халқ, инкишофи забону маданияти миллӣ, тарафдори муносибатҳои баробарҳуқуқ ва дӯстонаи ҳамаи миллату халқҳо ва гурӯҳҳои миллӣ мебошем.

Съезди депутатҳои халқӣ, Совети Олии СССР дар соҳаи муносибатҳои миллӣ бояд бисьёр масъалаҳои мураккабтаринро ҳал кунанд. Бинобар ҳамин ба ман иҷозат диҳед дилпурӣ изҳор намоям, ки тадқиқи мукаммали ин масъалаҳо ба мо имкон медиҳад сиёсати миллии ленинниро мутобиқи воқеияти имрӯзаи давлати сермиллати советӣ ғанӣ гардонда, бо ҳамин асоси боэътимоди сиёсии тараққиёти минбаъдаи дилпуронаи мамлакатро муҳайё кунем.

## IV.

Рафиқон! Бозсозӣ дар Иттифоқи Советӣ дар тамоми **фаъолияти байналхалқии мо** инъикос наёфтанаш мумкин набуд, вале он бо сиёсати берунии пештара ҳам амалӣ шуда наметавонист.

Дигаргунии куллии сиёсати берунӣ бо тафаккури нави сиёсӣ алоқаманд аст, ки он ба қадри раҳо ёфтан аз тасаввуротҳои догматикӣ, аз хулосаҳое муайян мешуд, ки дар замони худ дуруст бошанд ҳам, ба воқеияти айёми мо мувофиқат надоштанд.

Тафаккури нав концепцияи динамикиест, ки торафт инкишоф ва такмил меёбад. Хулосаи съезди XXVII КПСС дар бораи хавфи марговари яроқи ядроӣ ва истеҳсоли баҳсмабаҳси яроқ барои мавҷудияти инсоният, дар бораи томият ва ба ҳам вобастагии олами ҳозира, тағьир ёфтани характеру зиддиятҳои он ва мазмуни пешрафти умумиҷаҳонӣ саромади ин концепция мебошад.

Эътирофу афзалияти манфиату сарватҳои умумиинсонӣ; нормаҳои мақбули умумии ахлоқ чун меъёри ҳатмии ҳар сиёсат; озодона муайян намудани сохти иҷтимоию сиёсие, ки дахолатро ба корҳои ҳар давлат истисно мекарда бошад; зарурати деидеологизацияи муносибатҳои байни давлатҳо асоси ин тафаккури нав қарор гирифтааст. Сарфи назар аз тафовути кулии системаҳои иҷтимоӣ ҳар давлат имконияти объективӣ дорад, ки ба давраи тамоман нави осоиштаи таърихи инсоният расад.

Дар муҳити мо фактҳои сершуморе ҳастанд, ки ба назари аввал ба маҷрои тафаккури нав номувофиқ менамоянд. Қувваҳои кӯҳнапараст ва зиддиятҳое ҳастанд, ки аз давраи пеш мерос мондаанд. Бинобар ҳамин мо наметавонем аз армия даст кашида, тарки яроқ кунем.

Дар бораи иттифоқҳои ҳарбӣ низ худи ҳаминро гуфтан лозим аст, ки мавчудияти онҳо на фақат ба мо вобаста мебошад.

Вале шаклу воситаҳои кӯҳна ҳарчанд ҳанӯз зарур бошанд ҳам, роҳ додан мумкин нест, ки ин шаклу воситаҳои кӯҳна ба усулҳои нави сохтмони муносибатҳои байналхалқӣ халал мерасонда бошанд. Ҳамин аст хиради ҳар қадом сиёсат. Маҳз ҳамин аст фарқи куллии сиёсати берунии да́враи бозсозӣ. Мо акнун ин сиёсатро дар асоси натичаҳои воқей муҳофизат карда метавонем. Бисьёр чизҳо аз ҳозир муқаррарӣ ва одатӣ шуда мондаанд. Вале агар ҳамаи масъалаҳо ба ҳоли пештарааш монанд, мо ба чӣ аҳвол дучор мешудем?

Шиддати вазъияти байналхалқӣ паст шуд. Хавфи бевоситаи чанги ядрой аз байн рафт. Мардуми мамлакатҳои гуногун ба чашми ҳамдигар рӯирост нигоҳ карда фаҳмиданд, ки кинаю адоват беҳуда аст. Кам кардани яроқи ядрой сар шуд. Европоиҳо ба суст шудани муқовимати ҳарбӣ шурӯъ карданд, ки ин муқовимати хавфноктарини чаҳон аст. Мо қӯшунамонро аз Афғонистон баровардем. Аз мамлакатҳои иттифоқӣ ҳам қӯшунамонро бароварда истодаем. Мамлакат ба рӯи олами беруна кушода шуд, то ки дар тақсимоти байналхалқии меҳнат мақоми сазовор дошта бошад ва аз афзалиятҳои он баҳраманд шавад. Маҳдудияту хурофоте, ки ба иштироки самарабахшамон дар ҳалли масъалаҳои умумичаҳонӣ, дар мубодилаи илмӣ ва маданӣ халал мерасонд, барҳам хӯрд.

Сиёсати берунии мо ба тамоми олам нигаронда шудааст. Вале дар ҳар мавриди конкретӣ албатта хусусияту чиҳатҳои махсусан муҳими ҳам дутарафа ва ҳам дорои аҳамияти минтақавию байналхалқӣ ҳастанд.

Ин ҳолат дар навбати аввал ба мамлакатҳои социалистӣ дахл дорад. Муносибатҳо бо ин мамлакатҳо инъикоси марҳалаи басо масъулиятноки инкишофи олами социалистӣ мебошанд. Мо инро ҳангоми сафари ҳамсояи бузургамон—Республикаи Халқии Хитой пурра ҳис кардем, ки мӯътадил шудани муносибатҳо бо вай воқеаи дорои аҳамияти умумичаҳонист.

Душвориҳои ташаккули типи нави муносибатҳои мамлакатҳои социалистӣ ҳастанд ва шуданашон мумкин аст. Ин душвориҳо ба воқеияти объективии процессҳои мураккабу мухталифи мамлакатҳои гуногун вобастаанд. Вале ин душвориҳо бартарафшавандаанд. Ҳурмату эҳтироми ҳамдигар, дахолат накардан ба корҳои якдигар, ҳамфикрии дӯстона, щавку завқи комил доштан нисбат ба тачрибаи ҳар давлат ва зарурати ҳамкорӣ, омода будан ба кори пурсабронаи якчоя шарти асосии бартараф шудани душвориҳост. Ҳамаи ин шартҳо муҳайёанд.

Иштирок доштан дар буньёди «хонаи умумиевропой» самти муҳимтарини фаъолияти берунии сиёсии мост. Идеяҳои принципӣ маълуманд. Ин идеяҳо ба аҳли чамъият маъмул шудаанд ва дар амалияи гуфтушунид татбиқ мегарданд. Асоси муносибатҳои солими ба рӯҳи бозсозӣ мувофиқ бо ҳамаи давлатҳои иштироккунандаи процесси Хельсинки гузошта шуд ва он торафт қувват мегирад.

Мо дар ноҳияи Осиёю укьёнуси Ором сиёсати дар Владивосток баёншударо собитқадамона давом медиҳем. Дар ин ноҳия вазифаҳои боз ҳам мухталиф дар пешанд. Бо бисьёр мамлакатҳо мавзӯи гуфтушунид ва рамузи муносибатҳои неку конструктивӣ ва эҳтиромкорона муайян шудааст. Дар ин ноҳия ҳам мисли ҳар ноҳияи дигар мамлакатҳое ҳастанд, ки ба муносибатҳо бо онҳо мисли пештара диққати махсус медиҳем, ки Ҳиндустони бузург дар навбати аввал аз чумлаи онҳост.

Ба ҳамаи мо фаҳмост, ки муносибатҳои Иттифоқи Советию Америка барои сиёсати чаҳон аҳамияти якумдарача доранд. Мо тайёрем, ки бо ШМА дар асоси ояндааш маълум ва устувор ҳамкорӣ кунем,

тайёрем, ки дар аснои ба ҳам пайвастани идомати идеяҳои пешина ва идеяҳои нав пеш равем.

Мо дар давоми ин солҳо имкониятҳои хоси робитаҳои хеле мустаҳкаму самарабахшро бо Америкаи Лотинӣ ва Африка зоҳир кардем. Дар ин бобат ҳам масъалаҳои умумӣ ва хусусияти муносибат бо мамлакатҳои ҷудогона маълуманд.

Мустаҳкам намудани муносибатҳои неки ҳамсоягӣ бо ҳамаи давлатҳои ҳамсарҳад мавзӯи ғамхории аввалдараҷаи мо мебошад.

Съезди депутатҳои халқӣ бояд **принципҳои сиёсати берунии моро барои солҳои оянда** муҳокима карда, дар қонун сабт намояд. Ба фикрам, сухан бояд аз масъалаҳои зерин равад:

—амнияти мамлакат бояд, пеш аз ҳама бо воситаҳои сиёсӣ чун узви таркибии амнияти умумӣ ва баробар, дар рафти демилитаризация, демократонӣ ва гуманизацияи муносибатҳои байналхалқӣ, дар аснои такья кардан ба обрӯю имкониятҳои ТДМ таъмин шавад;

—яроқи ядроӣ бояд дар рафти гуфтушунид барҳам дода шавад, ки мақсад аз ин гуфтушунид яроқпартоӣ ва кам кардани иқтидори мудофиавии давлатҳо ва то ба қадри кифояти оқилона фуровардани он мебошад; **(Чапакзанӣ).**

— бо мақсади ба даст овардани ягон ғарази сиёсӣ, иқтисодӣ ё ғарази дигар ба кор бурдани зӯрӣ ва таҳдиди истифодаи зӯрӣ норавост; дар муносибат ба мамлакатҳои дигар ҳурмату эҳтироми соҳибихтиёрӣ, истиқлолият, бутунии территория ҳатмист;

—на конфронтация, балки музокира ва гуфтушуниде бояд ягона тарзи ҳалли масъалаҳои байналхалқӣ, яктарафа кардани ҷанҷолҳо бошад, ки мақсад аз он мувозинати манфиат аст;

—мо тарафдори бо шартҳои ба ҳам фоиданок ва баробарҳуқуқ дар хоҷагии ҷаҳонӣ иштирок доштани иқтисодиёти советӣ, иштироки фаъолона доштан дар ташаккул ва риояи қоидаҳои тақсимоти ҳозираи байналхалқии меҳнат, мубодилаи илмӣ ва техникӣ, тиҷорат, тарафдори ҳамкорӣ кардан бо ҳамаи онҳое мебошем, ки ба ин тайёранд.

Ва боз як масъалаи принципӣ.

Дар гузашта амалияи сиёсати беруниамон дар баъзе маврид хилофи принципҳои олии сиёсати берунии социалистӣ буд. Ба худсариҳое роҳ дода мешуд, ки ба мамлакат зарари ҷиддӣ оварда, ба обрӯи байналхалқии он таъсири манфӣ мерасонданд. Ин самараи ҳамон системаи фармондиҳӣ буд, ки ба он қабули қарорҳо дар доираи маҳдуд хосанд.

Теша бар решаи чунин тартиботу усулҳо задан яке аз вазифаҳои муҳими системаи сиёсиро нав кардани мост. Минбаъд бояд ҳамаи қарорҳои калони соҳаи сиёсати берунӣ фақат баъди дар Совети Олӣ ва комиссияҳои он муфассал муҳокима шуданашон қабул шаванд. Масалан, қарорҳои вобаста ба муносибатҳои иттифоқамон, имзои шартномаҳои муҳимтарин, ки дар байни онҳо калонтарин ба шумор меравaнд, ба муҳокимаи Съезди депутатҳои халқӣ низ гузошта мешаванд. **(Чапакзанӣ).**

Аз тарафи съезди депутатҳои халқии СССР маъқул донистани принципҳои мазкур на фақат аҳамияти юридикӣ, балки аҳамияти бузурги сиёсии байналхалқӣ ва дохилӣ ҳам хоҳад дошт. На ҳамаи мардуми Ғарб бовар доранд, ки мо ин роҳро доимӣ пеш гирифтаем ва нияти тағьир додани онро надорем. Дар худи мамлакати мо ҳам моҳияти куллии сиёсати берунии ба тафаккури нав асосёфтаро ҳанӯз на ҳама мефаҳмад. Баъзеҳо онро як навъ тактика, каҷравии муваққатӣ ё ҳатто гузашт ба Ғарб медонанд.

Бинобар ин таъкид кардан мехоҳам ва умедворам, ки съезд чунин изҳоротро тарафдорӣ хоҳад кард: ин сиёсати комилан асосноки стратегии мо буда, манфиати халқи советиро ифода менамояд ва бо-

вар дорем, ки ба манфиати тамоми инсоният низ мувофиқ аст. **(Чапакзанӣ).**

Дар ин ҷо, дар съезд пешниҳод шуд, ки аз съезди мо ба халқҳои ҷаҳон паём фиристода шавад. Ба фикрам, мо ба мардуми ҷаҳон бисьёр чизи гуфтанӣ дорем. **(Чапакзанӣ).**

# V.

Рафиқон депутатҳо! Дар пеши мо арсаи калони фаъолият муҳайёст. Дар ҳамаи соҳаҳо—ҳам дар сиёсати иҷтимоию иқтисодӣ, ҳам дар соҳаи давлатдорию ҳуқуқ, ҳам дар соҳаи миллӣ, ҳам дар соҳаи байналхалқӣ мо бояд бисьёр вазифаҳои калони дорои характери революциониро иҷро кунем, проблемаҳо назар ба оне ки ман дар маърӯза зикр кардам, хеле зиёдтаранд ва аминам, ки мубоҳиса дар съезд инро нишон медиҳад. Бинобар ин комилан фаҳмост, ки **муваффақият ба андозаи ҳалкунанда ба он вобаста аст, ки мо фаъолиятамонро то чи андоза ташкил карда, органҳои нави олии ҳокимият ба вазифаҳои хосашон то чӣ андоза зуд одат карда, ба тамоми кори дигаргунсозӣ дар мамлакат роҳбарӣ хоҳанд кард.**

Мубоҳиса аз рӯи ин мавзӯъ аслан сар шудааст ва дар он чандин масъалаи куллӣ ба мадди аввал гузашт, ки аз рӯи онҳо маслиҳат кардан лозим мебуд.

**Масъалаи якум**—фарқ кунондани вазифаҳои съезд ва вазифаҳои Совети Олии СССР. Ин масъала оддӣ нест, зеро структураи органҳои олии ҳокимият, ки ҳозир ҷорӣ менамоем, ба кӯшиши узван ба ҳам пайвастани анъанаҳои советии дар рафти революцияи социалистӣ пайдошуда ва таҷрибаи кори дар тамоми олам эътирофшудаи органҳои намояндадор асос ёфтааст.

Дар мамлакати мо қабл аз ҳама худи съезди депутатҳои халқӣ органи нодир аст. Он маҳз съезд буда, вазифа надорад, ки доимо кор барад. Чунонки мо аҳд кардем, съезд бояд соле камаш ду маротиба ҷамъ омада, қонунҳои муҳимтарини мамлакат ва аз рӯи масъалаҳои куллии сиёсати дохилӣ ва берунии давлат қарорҳо қабул карда, кори органҳои дигари ҳокимиятро қадр кунад ва назорат намояд, дар мавриди зарурӣ ба конституция ислоҳ дарорад ва худи системаи сиёсиро тағьир диҳад.

Совети Олии нав аз рӯи мақсади ислоҳоти сиёсӣ бояд органи доимии ҳокимият буда, ҳам вазифаҳои қонунгузорӣ ва ҳам вазифаҳои асосии амрияро иҷро намояд.

Акнун дар бораи таносуби ҳокимияти қонунгузорӣ ва иҷроия. Ин масъалаи басо мухим буда, онро махсус таҳлил кардан ва омӯхтан лозим аст. Вале аз худи ҳозир метавон гуфт, ки муносибатҳои палатаҳо, комиссияҳо ва комитетҳои Совети Олӣ, аз як тараф, ва органҳои иҷроия, аз тарафи дигар, бояд назар ба муносибатҳои ҳозира куллан тағьир ёбанд.

Шояд дар комиссияҳо ва комитетҳои Совети Олӣ супориши планҳои давлатӣ ва моддаҳои бюҷети давлатӣ муҳокима шуда, ба дастурҳои принципии съезди депутатҳои халқӣ ва ба дастурҳои худи Совети Олӣ мувофиқат доштани онҳо муайян карда шавад.

Вазифаи дигари муҳиме, ки бояд комиссияҳо иҷро кунанд, ин муҳокимаи номзадҳо ба мансабҳои муҳимтарини давлатист. Масалан, номзадҳоро ба мансабҳои вазир, сафири мамлакатҳои хориҷӣ ва ғайра. Ба осонӣ дида мешавад, ки ҳар дуи ин вазифа ба парламенти мо имкон медиҳад фишангҳои воқеии ҳокимиятро дар дасти худ нигоҳ дорад.

Съезд ва Совети Олӣ дар асnои назорат кардан ба фаъолияти ҳукумат дар масъалаҳои стратегӣ бояд ғамхорӣ кунанд, ки ҳукумат вазифаҳои идораро дар доираи конституция пурра иҷро карда, тамоми масъулиятро ба зиммаи худ гирифта тавонад.

Аз рӯи мақсади ислоҳот Комитети назорати конститутсионие, ки бояд аслан чун суди конститутсионӣ амал кунад, дар системаи сиёсии мо бояд роли муҳим бозад. Пешакӣ мегӯям, ки вусъати назорати суд ба фаъолияти ҳамаи органҳои маъмурӣ шояд яке аз унсурҳои ҳатмии давлатдории ҳуқуқии социалистӣ гардад. (**Чапакзанӣ**).

Рӯзҳои пеш дар съезд масъалаи мақоми депутати халқии СССР фаъолона муҳокима шуд. Мою шумо аҳд кардем ҳуҷҷати наве тартиб додан зарур аст, ки мақоми депутат, ҳуқуқ ва вазифаҳои онро танзим мекарда бошад. Ин ҳуҷҷат манзури съезд хоҳад шуд. Вале баъзе ҷиҳатҳои принципие ҳастанд, ки аз рӯи онҳо худи ҳозир маслиҳат кардан ва қарор қабул кардан лозим аст, то ки дар кори фаъолона ҳамаи рафиқон иштирок дошта тавонанд. Дар ин бобат чиро дар назар доштан лозим аст?

Масъалаи якум—масъалаи ваҳдати мақоми депутат. Ҳамаи депутатҳо, сарфи назар аз он ки аз округҳои территориявӣ, миллии территориявӣ ё аз ташкилотҳои ҷамъиятӣ интихоб шудаанд, ҳуқуқҳои баробар доранд.

Масъалаи дуюм ба тақсими кор дар байни худи депутатҳо дахл дорад. Табиист, ба зиммаи рафиқоне, ки съезд онҳоро ба Совети Олӣ интихоб кардааст, вазифаи иловагӣ зам мешавад ва онҳо барои иҷрои вазифаҳояшон бояд имконияти иловагии дахлдор дошта бошанд.

Соҳиби вазифаҳои махсус шудани аъзоёни Совети Олӣ ҳаргиз набояд чунин маъно дошта бошад, ки роли дигар депутатҳои халқӣ паст мешуда бошад. Қабл аз ҳама ҳар кадоме аз онҳо имконият доранд зимни ҳар сол нав шудани панҷьяки ҳайати Совети Олӣ ба ҳайати он интихоб шаванд.

Депутатҳои бисьёре ба ҳайати комиссияю комитетҳои Совети Олӣ дохил шуда ва то нисфи аъзоёнашонро ташкил карда, дар онҳо ҳуқуқи овози ҳалкунанда хоҳанд дошт. Оқилона мебуд, ки онҳо ба роҳбарии комиссияю комитетҳо, фарз кардем, ба сифати ҷонишинони раисони ин комиссияю комитетҳо ҷалб карда шаванд. Ва як навъ намояндаи ҳамин нисф бошанд.

Ба фикрам, ҳамаи мо ба чунин ақида омадем, ки ҳар депутати халқи СССР агар хоҳад дар кори ин ё он комиссия ё комитет, дар маҷлисҳои палатаҳои Совети Олӣ иштирок карда метавонад. Ҳар кас аз кори ҷории Совети Олӣ, ҳукумат ва органҳои дигари ҳокимият бояд ахбороти мукаммал дошта бошад. Ниҳоят ҳар депутат имконият дорад, ки дар ноҳия ё ташкилоти ҷамъиятии худ кори фаъолонаи сиёсӣ бурда, бо интихобкунандагон робитаи доимӣ дошта, дар назди органҳои маҳаллӣ ва марказии ҳокимият ин ё он дархосту тавсияҳо гузорад. Депутатҳо барои қабули гражданинҳо, барои мулоқот бо интихобкунандагон бояд шароити зарурӣ дошта бошанд ва дар ин бора бояд органҳои маҳаллӣ ғамхорӣ кунанд. Зимнан, ин масъалаҳо бе таъхир ҳал шаванд.

Ба ҳамин тариқ, мо сифати пурқиматтарини системаи советӣ—алоқаи доимии намояндагони халқро бо меҳнаткашон давом дода метавонем, ба ибораи В. И. Ленин гӯем, «нафъи парламентаризмро бо нафъи демократияи бевосита ва рӯирост» пайваста метавонем.

Ду сухан дар бораи ташкили кори съезд ва Совети Олӣ. Депутатҳои халқӣ ба ин ҷо, ба Кремль бо ақидаю таҷрибаи гуногуни ҳаётиашон омадаанду манфиати мухталифи иҷтимоӣ, миллӣ, касбӣ, синну сол ва минтақавиро ифода менамоянд. Табиист, ки дар кори якҷоя ҳатман ихтилофоти ақида, баҳсу мунозара ва мубоҳиса хоҳад шуд. Чунин мубоҳиса, агар аз соати аввалини кори съезд набошад ҳам, аз рӯзи аввалини кори он сар шуд ва ин ягон бадӣ надорад. Баръакс, плюрализми ақидаҳо доираи қарордодҳои имконпазирро васеъ мекунад, имкон медиҳад, ки дар бораи масъалаи муҳокимашаванда тасаввури муфассал ҳосил кунем.

Ихтилофоти ақида, албатта, набояд монеаи сари роҳи қабули қарорҳои оқилона гардад.

Чунонки яке аз рафиқон дар ин ҷо дуруст гуфт, фикру ақида гуногун шуданаш мумкин аст, вале сиёсати мо бояд ягона бошад, ки ин бозсозии революционист. **(Чапакзанӣ).** Бинобар ин барои ҳосил шудани ризоият ҳамаи чораҳоро дидан зарур аст. Мо бояд кӯшиш кунем, ки фикри ҳамдигарро фаҳмем, ба манфиати кор гузаштеро раво донем. Фақат дар мавриде, ки ин муяссар намешавад, фикри қатъиро албатта аксарият баён хоҳад кард. Чунин аст қонуни демократия.

Дар бораи боз як ҷиҳати муҳим гап мезанам, ки дар бораи он ҳам дар ин ҷо сухан рафта буд. Депутатҳо тавсия карданд, ки аз рӯи ҷиҳатҳои мухталиф ба Конституцияи СССР ин ё он тағйирот дароварда шавад. Ман ба фикри онҳое розиам, ки аз шитобкорона тасҳеҳ кардани Қонуни Асосӣ огоҳ менамоянд. Конституция ҳуҷҷати муҳимтарини сиёсӣ буда, ба ин ё он вазъият мутобиқ кардани матни он нораво аст.

Масъалаи дигар ин зарурати тартиб додан ва қабул кардани Конституцияи нави мамлакат мебошад, ки мо дар ин бобат ақидаи якхела дорем. Ба ҳар ҳол аз кайфияти ҳоли съезд ба ҳамон фикр омадам. Дар конституция сабт кардани дигаргунсозиҳои революционие, ки дар рафти бозсозӣ амалӣ шудаанд, яке аз гаравҳои муҳимтарини нобозгард шудани ин дигаргунсозиҳо мегардад. Вале ҳозир, дар айни авҷи ислоҳот мо имконият надорем маҷмӯи масъалаҳоеро ба эътибор гирем, ки бояд дар Қонуни нави Асосӣ инъикос ёбанд.

Чунинанд, рафиқон, мухтасар вазъияти мамлакат, мулоҳизаҳои доир ба роҳҳои асосии сиёсати дохилӣ ва берунииояндаи давлати мо.

Дар хотима чӣ гуфтан мехостам.

Мо дар ҷои холӣ ба кор шурӯъ накардаем. Дар мамлакати мо концепцияи бозсозӣ, ислоҳоти иқтисодӣ ва сиёсӣ муайян шудааст. Ин масъалаҳо дар форумҳои гуногуни ташкилотҳои партиявӣ, давлатӣ, ҷамъиятӣ, дар коллективҳои меҳнатӣ, дар воситаҳои ахбори оммавӣ ба андозае аз нуқтаи назари танқидӣ муҳокима шудаанд. Тадбирҳои муайяни амалӣ низ андешида шудаанд.

Вале вазъият зуд тағйир ёфта, вазифаҳои нав, талабҳои нав пайдо мешаванд. Ман бовар изҳор кардан мехоҳам, ки съезди мо, ки хиради коллективонаи халқро ифода менамояд, программаи самарабахши фаъолияти Давлати Советиро барои солҳои оянда муайян карда, ба тамоми процесси навсозии революционии ҷамъият ғайрати нав хоҳад бахшид. **(Чапакзании бардавом).**

# БА НАФЪИ ХАЛҚ ХИЗМАТ КУНЕМ

## *Маъруҙаи Н. И. РЫЖКОВ*

## *«Дар бораи программаи фаъолияти оянҙаи ҳукумати СССР»*

Рафиқон депутатҳои мӯҳтарам!

Ҳамаи он чизе, ки дар ин маҷлисгоҳ рӯй медиҳаду диққати одамони советӣ ба он ҷалб шудааст, ҳақиқатан ҳам оғози марҳалаи сифатан нави тараққиёти ҷамъиятамон—гузаштан ба ҳокимияти ҳақиқатан халқӣ дар яке аз давлатҳои сермиллаттарини ҷаҳон аст. Ман хусусияти аҳамияти давраи ҳозираро маҳз ҳамин тавр фаҳмида, пешбарии номзадиамро ба вазифаи сардори давлат бо ҳисси масъулияти бузург ва миннатдории бепоён маъқул ёфтам.

Ман бояд дар заминаи мубоҳисаи пурҷӯшу хурӯше, ки дар съезд сар шуд, дар баробари баён кардани роҳҳои асосии фаъолияти оянҙаи Совети Вазирони СССР тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакатро ҳатман таҳлил кунам. Ин ба депутатҳо имкон медиҳад, ки ба кори ҳукумат чуқуртар сарфаҳм рафта, тадбирҳое, ки барои ҳалли проблемаҳои мураккаби иқтисодиётамон андешида мешаванд, ҳамаҷониба шарҳу баён ёфта, платформаи ҳайати нави Совети Вазирони СССР-ро ба худ тасаввур кунанд. Бо назардошти ин, аз афташ, ҷоиз аст, ки аз таҳлили вазъияти иқтисодии мамлакат шурӯъ кунем. Вазъияти мамлакат гуногун аст ва ба он метавон ҳар хел баҳо дод. Дар рафти гуфтугӯи принципӣ дар съезд ин масъаларо ҳамин хел гуногун шарҳу баён карданд.

Вазъияти бозор мураккаб аст, ҳолати молия ва муомилоти пул басо хароб аст. Хоҷагии қишлоқ ва сохтмони асосӣ аз қайди рукуду карахтӣ ниҳоят суст раҳо мёбанд. Дар тезонидани прогресси илму техника дигаргунии қатъӣ ба назар намерасад. Ин як нуқтаи назар аст, ки ҳуқуқи зиндагӣ дорад.

Шояд, ин, ба фикри ман, аз рӯи анъана бошад. Дар баробари ин, даромади миллӣ ва суръати афзоиши истеҳсолот бағоят афзун мегардад. Тамоми афзоиши маҳсулоти саноат аз ҳисоби ҳосилнокии меҳнат ба даст омад, ки дар тамоми таърихи тараққиёти иқтисодиёт ин ҳаргиз муяссар нашуда буд. Фоида бо суръати бемисл зиёд мешавад. Музди кор ва фондҳои ҷамъиятии истеъмол афзун мегарданд. Роҳи тезонидани сохтмони манзил, сохтани мактабҳо, беморхонаҳо, боғчаҳои бачаҳо пеш гирифта шудааст. Ин амри воқеъ аст ва чунин қадр кардани онҳо аз рӯи инсоф аст. Ва ниҳоят, муносибати сеюм, гуногунии ин процессҳо, мухолифату ғайримуқаррарӣ будани онҳо аз он дигаргуниҳои амиқе бармеоянд, ки мо онҳоро дидаю дониста пеш гирифтаем, аз мушкилоти бузурге бармеоянд, ки ҳангоми гузаштан ба ҷамъияти сифатан нав ногузиранд.

Инак, фикру мулоҳизаҳои гуногун. Вале ин фикру мулоҳизаҳо фа-

қат якҷоя метавонанд вазъияти ҳақиқиро дуруст шарҳ диҳанд. Имкон медиҳанд, ки манбаъҳои душвориҳоямонро фаҳмида, роҳҳои дурусти ҳаракати минбаъдаро нишон дода ва дар заминаи ин ҳам вазифаҳои таъхирнопазирро барои 1—2 соли оянда ва ҳам тамоми программаи ҳукумати навро муайян кунем.

Одамон ҳақ доранд пурсанд, ки чаро мамлакат аз қайди бӯҳрони иқтисодӣ суст раҳо меёбад: чору ночор ҷавоби ин ва бисьёр саволҳои дигарро чи аз гузаштаву чи аз имрӯзи кишварамон ҷустан лозим аст. Дар рафти музокира аз рӯи маърӯзаи Раиси Совети Олии СССР М. С. Горбачёв диққат ба масъалаи меросе ҷалб шуд, ки ба мо то моҳи апрели соли 1985 расида буд. Мо бояд ба худ тамоман равшан тасаввур кунем, ки кӯҳи проблемаю душвориҳои азимеро, ки дар давоми даҳҳо солҳо дар иқтисодиётамон ғун шудаанд, таи чор соли ҳатто бозсозии фаъолтарин талқон кардан имконнопазир аст. Бинобар ин, бори дигар мехоҳам диққати депутатҳои халқиро ба зарурати хеле муфассал қиёс кардани он ҷалб намоям, ки бозсозӣ аз чӣ сар шудааст. Мо бояд дар съезд тамоман ошкоро эътироф намоем, ки боре, ки мамлакатро ба тарафи бӯҳрон мекашад, назар ба тасаввуроти пештараи ҳукумати СССР хеле вазнинтар будааст. Дар нимаи солҳои 80-ум иқтисодиёт бинобар тараққиёти экстенсивиаш се вазифаи зерини асосии мамлакат: гуворо сохтани аҳволи моддии халқ ва ҳалли проблемаҳои муҳими иҷтимоӣ; тараққии самарабахши хоҷагии халқ, ки имкон медиҳад ҳам вазифаҳои имрӯза ва ҳам оянда ҳал шаванд; таъмини баланд бардоштани дараҷаи қобилияти мудофиавии давлатро баробар дар як вақт иҷро карда наметавонист.

Пеш аз ҳама, дар бораи пешрафти иқтисодиёт. Пешрафти онро бегайратии рафънопазири ҳамаи системаҳои хоҷагӣ, нафаҳмидани аҳамияти интенсификация ва прогресси илмию техникӣ бозмедоштанд. Дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ механизми исрофкорӣ ҳукмфармо буд. Қафомонии мошинсозӣ, ба ашьёи хом зарурат доштани иқтисодиёт, тараққӣ накардани соҳаи молҳои мавриди истеъмол структураи истеҳсолоти ҷамъиятиро хеле вайрон мекарданд, онро аз ҳалли проблемаҳои иҷтимоӣ дур месохтанд. Ба ин ҳамчунин камсамарии комплекси агросаноатӣ, дар бобати аз хориҷа харидани озуқа беш аз пеш тобеи давлатҳои хориҷӣ шудани мамлакатро илова намудан лозим аст.

Иҷрои вазифаҳои мудофиа вазъияти иқтисодиро ба андозаи зиёд мураккаб месохт. Зарурати баробар кардани неруи ҳарбии СССР ва ШМА саъю кӯшиши бузург, ба ин соҳа ҷалб кардани мутахассисони беҳтарин, технологияҳо ва таҷҳизоти навтарин, ресурсҳои камчинро талаб кард. Ба ҳамин тариқ, иқтисодиёти серхароҷот ва комплекси мудофиа қисми зиёди даромади миллиро фурӯ мебурданд. Барои иҷрои вазифаҳои асосии қонеъ гардондани талаботи одамон ресурсҳо мунтазам кифоят намекарданд. Дар натиҷаи ин дар нимаи панҷсолаи гузашта дараҷаи зиндагии аҳолӣ аслан дигар баланд нашуд ва соҳаи иҷтимоию маданӣ тамоман касод гашт. Маблағ ҳам доимо намерасид, гарчи аз ин ҳол умуман даҳон намекушоданд. Ҳар сол ба халқ дар бораи назар ба хароҷоти бюҷет зиёд будани даромади он хабар дода мешуд. Дар ин вазъияти мураккабтарин лозим буд, ки имконияти пеш аз ҳама ақаллан боздоштан ва ё ба ҳар ҳол ақиб кашидани бӯҳронро пайдо намоем, мамлакат, аслан, дохили кӯчаи сарбаста шуда буд. Илоҷи дигар набуд. Вақти бозсозӣ расид.

**I. Бозсозии муносибатҳои истеҳсолӣ—самти муҳимтарини фаъолияти ҳукумат.** Ҳаёт ягона илоҷи дуруст—ислоҳоти қатъии иқтисодиро ба мо нишон дод. Вай дар тамоми бозсозии ҷамъияти советӣ барҳақ ҷои асосиро ишғол намуд. Мо ба тартиб додани программаи иҷрои он бо дасти холӣ шурӯъ накарда будем. Идеяҳо зарра-зарра ҷамъ мешуданд, асосҳои назариявӣ рӯи кор меомаданд. Таҷрибаи мамлакатҳои хориҷӣ муфассал омӯхта мешуд, таҷрибаҳо гузаронда мешуданд. Бояд бигӯям, ки

дар оғози он давра ихтилофот кам набуд. Вале мо ба ҳар ҳол то соли 1987 тавонистем, ки ин давраи корро анҷом дода, барои ташкили механизми нави хоҷагидорӣ бо роҳи васеъ пеш равем.

Қадамҳои аввалин душвор буданд, догматизм, таъсири давраҳои шахсиятпарастӣ, волюнтаризм, барҷоймондагӣ ба пешравӣ хеле халал мерасонд. Корхое, ки бояд иҷро мешуданд, аз нигоҳи назариявӣ муфассал таҳлил нашуда буданд. Мо аз бисьёр ҷиҳат бо усули санҷишу хатоҳо пеш мерафтем. Қабул кардани қарорҳои муҳимро ёд мегирифтем ва дар ин ҷаҳди худ пухта мегаштем. Тартиб додани қонун дар бораи корхонаи давлатӣ—ҳуҷҷати тамоман нави ҳуқуқи хоҷагӣ якеи онҳо гардид. Вай асоси системаи имрӯзаи хоҷагидорӣ, таҳкурсии сохтмони он шуд. Албатта, дар рафти барқарор шудани ин система на ҳама чиз ба осонӣ даст медиҳад, ислоҳоти иқтисодӣ ҳоло ҳам бо роҳи пасту баланд пеш меравад. Баъзе унсурони он нуқсонҳо дорад. Мо онҳоро медонем, амалияи кор ва баъзан натиҷаҳои номатлуб низ аз онҳо дарак медиҳанд. Вале умуман собитқадамона ба кор бурдани қонун дар бораи корхона барои тағьир додани тамоми вазъияти хоҷагӣ шароити зарурӣ муҳайё мекунад. Коллективҳои меҳнатиро ба кори самарабахш водор месозад.

Маълум, ки барои беҳтар кардани ҳолати иқтисодиёт бояд устуворона саъю кӯшиш намуда, марҳалаҳоро паи ҳам тай кунем. Мантиқи бозсозии муносибатҳои истеҳсолӣ зарурати аз нав вусъат додани ҳаракати кооперативии мамлакатро ба миён овард. Ба ин маъно метавон, масалан, ҳам аз хусуси давраи навбатии роҳи сӯи навсозӣ—қонуни кооперация дар СССР ҷасурона сухан ронд. Ин пешрафти ҷиддие дар роҳи демократонии минбаъдаи иқтисодиёт буд. Ҳоло кооперация гирифтори бемории душвори пешрафт шудааст. Ояндаи ҳаракати кооперативӣ аз бисьёр ҷиҳат вобаста ба он аст, ки дар он асосҳои солим чӣ тавр ривоҷ меёбанд, обрӯи он дар ҷамъият чӣ гуна мешавад.

Ва боз баъди як сол указ дар бораи иҷоракорӣ аз чоп баромад. Ин ба он далолат мекунад, ки мо дар роҳи дарки нави мақоми шаклҳои гуногуни моликият ва хоҷагидорӣ собитқадамона, пай дар пай пеш меравем. Дар масъалаҳое пеш меравем, ки ҳанӯз ба қарибӣ дар бораи онҳо ин қадар тасаввуроти кӯҳна доштем. Ва махсусан муҳим аст, ки ин ҳаракат на фақат назария, балки корҳои конкретии амалиро ҳам фаро мегирад.

Роҳи собитқадамонаи демократонии идора, бозсозии структураҳои ташкилии хоҷагии халқ ва асосан таҷдиди иҷтимоии иқтисодиёт моро ба зарурати паҳн намудани принципҳои худмаблағгузорӣ ва худхароҷотбарорӣ ба идораи республикавӣ ва маҳаллӣ оварда расонданд. Вариантҳои эҳтимолии татбиқи ин идея тартиб ёфтаанд. Лоиҳаи нуктаҳои умумии бозсозии фаъолияти республикаҳои иттифоқӣ дар принципҳои номбурда дар матбуот чоп шудааст.

Ин нуктаҳо дар рафти муҳокима асосан дастгирӣ шуданд. Вале шумо, рафиқон, концепцияи як қатор республикаҳоро дар ин масъала медонед. Вай дар съезд борҳо баён шуда буд. Бояд комилан ошкоро бигӯям, ки бисьёр роҳҳои ин проблемаи ҳисоби хоҷагии ноҳияро ҳал кардани ин республикаҳо ҷолиби диққат буда, унсури конструктивизми солимро дарбар мегирад. Дар айни замон баъзе пешниҳодоти онҳо, ки аз бисьёр ҷиҳат боиси аз нигоҳи иқтисодӣ канор гирифтани худ мешаванд, ҳамчунин як қатор нуктаҳои дигари принципӣ басо баҳснокаид ва, ба назари мо, ба республикаҳо нафъ намеоранд.

Ҳоло дар тамоми ҷаҳон процессҳои бузурги интеграционӣ сурат мегиранд — чунин аст талаботи объективонаи зиндагӣ. Бинобар ин, мо бояд роҳи ҳақиқии сӯи муваффақиятро дар муттаҳид сохтани қувваҳо, дар тақсими пурраи меҳнат бо назардошти хусусият ва нерӯи ҳар кадоми республикаҳо, дар ривоҷи робитаҳои иқтисодӣ дар заминаи фоидаи

якдигар ва зудтар ташкил ёфтани бозори умумиттифоқӣ ҷустуҷӯ кунем.

Аз афташ, ҳоҷати сухан рондан дар бораи таҳлили арзишу нуқсонҳои баъзе унсурони механизми пешбаришавандаи ҳисоби хоҷагии ноҳия нест, зеро моро барои тартиб додан ва муҳокима намудани қонуни дахлдор кори зиёде дар пеш аст. Фикри ҳукумат дар ин масъала он аст, ки дар шароити гуногунии шаклу усулҳои тараққиёти иҷтимоию иқтисодии ҳар ноҳияи мамлакат мо бояд аз нигоҳи сиёсӣ сохти федеративии СССР-ро вайрон накунем, аз нигоҳи иқтисодӣ бошад, ба тақсими комплекси нави хоҷагии халқ роҳ надиҳем. Ба назарам, ин масъалаҳоро бояд фақат якҷоя муҳокима намуд.

Бояд тавре кард, ки аз соли 1991 ҳамаи республикаҳо ва ноҳияҳо ба кори шароити худмаблағгузорӣ гузаранд ва ҳамаи ҳуҷҷатҳои нормативие, ки барои панҷсолаи оянда тартиб меёбанд, бояд ба ин принципҳо мувофиқ бошанд. Вале ин имконияти соли 1990 такмил додани унсурони муҳимтарини ҳисоби хоҷагии ноҳиявиро дар республикаҳои алоҳида истисно намекунад.

Мехостам дар бораи чунин масъалаи калони ислоҳот, монанди такмили структураҳои ташкилии идора, ки дар съезд ба он диққати ҷиддӣ дода шуд, муфассалтар сухан ронам. Ҳукумат дар ин бахш чӣ кор кардааст? Пеш аз ҳама, мақсад аз саъю кӯшиши мо барпо намудани структураҳои гуногуни звенои асосии иқтисодиёт буд. Масалан, қариб 800 иттиҳодияи нави истеҳсолӣ, илмии истеҳсолӣ ва ҳамин қабил иттиҳодияҳои дигар ташкил ёфтанд. Ҳоло чандин ширкат, консорциуми давлатӣ ва аввалин корпорацияи ғайриидоравӣ кор мекунанд. Зимнан, дар ин бахш ҳам ба хатоҳо роҳ дода шуд. Таҷрибаи ҳузновари иттиҳодияҳои истеҳсолии давлатиро ёд доред? Як чизро ба нақша мегирифтему вале аслан идораҳо ба миён меомаданд. Лозим омад, ки низомномаи онҳоро бекор кунем. Зиндагӣ таълим медиҳад.

Тағйироти звенои ибтидоӣ имкон дод, ки ба такмили эшелонҳои болоии идора шурӯъ кунем, як қатор вазорату идораҳо барҳам дода шуданд, як қисмашон ба вазорату идораҳои умумиттифоқӣ табдил ёфтанд. Аппарати идораи давлатӣ дар тамоми мамлакат, умуман 600 ҳазор кас кам шуд. Системаи идораи иқтисодиёт ва андозаи ташкили шаклҳои нави хоҷагидорӣ ба дараҷаи звенои асосии истеҳсолот, ривоҷи робитаҳои бевосита ва яклухт, бешубҳа, такмил ёфта, шумораи вазоратҳои соҳавӣ кам шуда, вазифаҳояшон ба куллӣ тағйир меёбанд. Дар асоси Конституцияи СССР Раиси Совети Вазирон, ки ӯро съезд тасдиқ намуд, аз рӯи масъалаи мазкур ба Совети Олӣ тавсияҳои конкретӣ медиҳад.

Хулоса карда, мехоҳам махсусан қайд намоям, ки нуқтаи назари зерини рафиқони дар ин ҷо нутқкардаро дастгирӣ менамоям: бозсозии қатъии иқтисодиёт мураккаб сурат мегирад, як қатор қарорҳои қабулшуда нисбати шароити воқеии хоҷагидорӣ нопурра мебошанд. Ҳоло ислоҳот дар марҳалаи душвору масъулиятноктаре қарор гирифтааст, дар шароити душвори давраи гузариши қобили ҳаёт будан исбот мекунад, ки дар он усулҳои директивию иқтисодии роҳбарият арзи вуҷуд доранд. Сабаби ин аз бисьёр ҷиҳат он аст, ки мо бояд ислоҳотро собитқадамона пеш бурда, принципҳои асосии онро такмил дода, дар айни замон ба вайрон кардани мувозанати иқтисодии мамлакат роҳ надиҳем.

Ба ин муносибат мехоҳам ошкоро қайд намоям, ки усулҳои ҳақиқатан иқтисодии идораро дастгирӣ мекунам. Ман аз ин пеш гуфта будам, ки ҳамаи мо дар рафти иҷрои ислоҳоти қатъӣ ба ташкили модели нави системаи социалистии хоҷагидорӣ ҳарчи бештар наздик мешавем. Ҳоло дар муҳити аҳли илм ва матбуот дар бораи принципҳои асосии чунин модели иқтисодӣ баҳси калоне меравад. Мавқеи ҳукумат ба эътирофи роли бозору рақобати социалистӣ дар иқтисодиётамон такья мекунад. Вале ман боварии комил дорам, ки ин бозор метавонад, дар системаи

нави хоҷагидорӣ бомуваффақият тараққӣ кунад ва фақат ҳамон вақт ба нафъи одам хизмат мекунад, ки чунин механизми самарабахши иқтисодии онро барпо намоем, ки манфиати гражданинҳоро аз муҳити бозор боэътимод ҳифз кунад.

Рафъи монополизм шарти муҳимтарини тараққии бозор аст. Вай ҳанӯз басо пурқувват буда, аз бисьёр ҷиҳат асоси мусибату нуқсонҳои мо, махсусан дар масъалаҳои нархгузорӣ мебошад. Имрӯз бештар аз ҳазор корхонаи калон ва бузурги саноат шартҳои худро зӯран ба дӯши истеъмолкунанда мегузорад. Маълум, ки сиёсати ривоҷи рақобат дар ҳамаи соҳаҳо басо зарур аст. Ба ақидаи мо, барои ин бояд қонуни зидди монополияро тартиб диҳем. Ҳоло Институти иқтисодиёт ва Институти ШМА ва Канадаи Академияи илмҳои СССР лоиҳаи чунин қонунро тартиб медиҳанд. Аз афташ, лоиҳа худи соли ҷорӣ ба муҳокимаи Совети Олии СССР гузошта мешавад.

Вазифаи ҳукумати навро дар чунин соҳаи муҳимтарин, монанди ривоҷи ислоҳоти иқтисодӣ ҷамъбаст намуда, лозим мешуморам, ки дар ин бахш бояд тадбирҳои зерин роҳҳои асосӣ гарданд:

**якум** — бозсозии кори республикаҳои иттифоқӣ ва Советҳои маҳаллӣ дар принципҳои ҳисоби хоҷагии ноҳия. Ин проблемаро, ки на фақат аҳамияти иқтисодӣ, балки аҳамияти калони сиёсӣ ҳам дорад, ба мадди аввал мегузорам;

**дуюм** — такмил додани модельҳои ҳисоби хоҷагӣ дар заминаи истифодаи шаклҳои гуногуни моликият ва воҳидҳои нави структурӣ, органҳои қонунгузорӣ ва ҳокимияти иҷроия бояд чунин нормаҳои танзими иқтисодию ҳуқуқиро муайян карда, дар як қатор маврид қонунҳои мавҷударо ба мақсади муҳайё сохтани шароити баробари тараққии ҳамаи шаклҳои хоҷагидорӣ дар заминаи мусобиқа ва рақобат тағьир диҳанд;

**сеюм** — муайян кардани усулҳои имрӯзаи самарабахши идораи муносибатҳои бозор. Танзими давлатӣ дар шароити бозори мутараққӣ бояд ба мақсади иҷрои вазифаҳои баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқ ва аз нигоҳи иҷтимоӣ ҳифз будани вай сурат гирад;

**чорум** — муайян кардани принципҳои нави чунин сиёсати андозгирӣ, ки муносибатҳои одилонаи молиявии давлат, республикаҳо, Советҳои маҳаллӣ, корхонаҳо ва аҳолиро таъмин кунад.

Ба процессҳои ривоҷу такмили ислоҳоти иқтисодӣ, бешубҳа, диалектика, мантиқ ва марҳалаҳои тараққиёташон хосанд. Вазифаи мо он аст, ки аз хусуси ҳамаи ин бояд тасаввуроти аниқу равшан дошта бошем.

**II. Дигаргуниҳои структурӣ ва натиҷаҳои аввалини ба нафъи соҳаи иҷтимоӣ тараққӣ кардани иқтисодиёт.** Дар айни замон, рафиқон, комилан фаҳмост, ки ислоҳоти қатъии иқтисодӣ бояд пайваста бо дидани чораҳои калони бозсозии амиқи структурии хоҷагии халқ гузаронда шавад.

Структураи имрӯзаи иқтисодиёт басо консервативӣ ва ноҳинҷор аст. Масалан, аз рӯи он ҳам метавон хулоса баровард, ки бештар аз 60 фоизи фондҳои асосии саноату истеҳсолот дар чунин комплексҳои хоҷагии халқ гирд оварда шудааст, ки ашьёи хом, яъне маҳсулоти мобайнӣ мебароранд. Вале онҳо дар соҳаҳое, ки эҳтиёҷоти ҳаррӯзаи одамонро таъмин мекунанд, ниҳоят каманд: дар саноати сабук ин фондҳо фақат 4 фоиз ва дар саноати хӯрокворӣ 6 фоизро ташкил медиҳанд.

Агар тамоюли имрӯзаи таърихӣ — яъне бештар истеҳсол кардани воситаҳои истеҳсолкунандаро решакан накунем, иқтисодиётро ба нафъи халқ тараққӣ дода наметавонем. Мақсади пешравиҳои қатъиян тараққӣ додани хоҷагии халқ ҳамин аст.

Дар бораи ҷиҳати дигари ин проблемаи муҳимтарин гап заданиам. Мо дар давоми даҳҳо сол аз давраҳои индустрикониӣ тасаввуроте доштем, ки неруи истеҳсолию техникии мамлакатамон яке аз неруҳои пуриқтидору навтарини ҷаҳон аст. Агар дар бораи иқтидор сухан ронем,

дар ҳақиқат ҳамин тавр аст. Маҳз ҳамин ба мамлакат имкон дод, ки яке аз давлатҳои зӯру бонуфузтарин гардад.

Агар дар бораи пешқадамӣ ва ҳозиразамонӣ гап занем, таҳлили вазъияти ҳақиқии кор нишон дод, ки аз ҷумлаи 1,9 триллион сӯми фондҳои асосии истеҳсолӣ 40 фоизашон кӯҳна шудаанд.

Чунин вазъият ба самарабахшии иқтисодиёт, бешубҳа, таъсири басо манфӣ мерасонад. Вай ба ҳама чиз, аз ёд гирифтани навъҳои пешқадами маҳсулот, ҳосилнокӣ ва шароити меҳнат, сифати маснуот то вазъияти экологии бисьёр ноҳияҳои мамлакат таъсир мегузорад.

Албатта, нав кардани техникаи фондҳои асосӣ аз масъалаҳои муҳим хоҳад буд. Вале ба имкониятҳоямон воқеиятро ба назар гирифта, баҳо диҳем, зеро ҳоло мо иҷрои ин вазифаро ҳамаҷониба вусъат дода наметавонем, чунки дар мамлакат шароити объективии зарурӣ нест. Вазифа он аст, ки самтҳои асосӣ ва, пеш аз ҳама, самтҳои бо ҳаёти одамон алоқамандро интихоб кунем. Барои муҳайё сохтани шароити такомул ва нав кардани техникаи хоҷагии халқ ба мошинсозии тавонои имрӯза зарурат дорем. Бо назардошти ин бояд онро дар оянда ҳам дар мавриди аввал тараққӣ диҳем.

Рафиқон! Дигаргунии структурӣ ба мақсади тараққӣ додани тамоми хоҷагии халқ ба нафъи соҳаи иҷтимоӣ вазифаи асосӣ ва, ба фикри ман, душвортарин буд. Мо дар давоми даҳҳо солҳо тараққиёти ҷамъиятамонро асосан тавассути натиҷаҳои миқдорие ҳис мекардем, ки чӣ қадар ангишту маъдан истихроҷ шудааст, чӣ қадар чӯяну фӯлод гудохта шудааст, чанд гектар киштзор дорем ва ғайра. Мо он лаҳзаеро аз даст додем, ки дар тамоми ҷаҳони мутараққӣ маҳаки ҳақиқии дастовардҳои миллат истеҳсоли зиёд не, балки хушсифат гардондани он шуд. Ба ин сабаб натиҷаҳои мо дар соҳаи иҷтимоӣ басо ғайриқаноатбахш гардиданд.

Дар ин бобат, пеш аз ҳама, шароити зиндагии одамонро дар назар доштан лозим аст. Ин суханон манзараҳои ба ҳама маълумро дарбар мегиранд: кифоят накардани манзил, аз ҳад серкор будани нақлиёт, камчинии доимии мол, беҳурматӣ нисбат ба одам, доимо шиддатнок будани вазъияти иҷтимоии ҷамъият.

Носозиҳои зиндагӣ бисьёр одамонро маъюс месозанд, бори гарони дӯши кӯҳансолон ва инвалидон, бачаҳо ва занон мешаванд.

Бояд таъкид намоям, ки дар шароити сусткории чунин системаи миқьёсаш бузургу мураккаб, монанди иқтисодиётамон, процесси беҳсозии он басо душвор аст. Фақат соли 1988 пешрафти муайяни структурӣ даст дод. Тақсими даромади миллиро мисол мегирем. Пештар ҳамон қисми он доимо меафзуд, ки барои барпо намудани иқтидорҳои истеҳсолӣ истифода мешуд ва, аз ин рӯ, ҳиссаи ресурсҳо барои истеъмол кам мегардид. Вазъият тағьир ёфтан гирифт. Ин аз хароҷоти Бюҷети давлатии мамлакат равшан дида мешавад. Агар соли 1989 вай назар ба соли 1985 умуман 26,4 фоиз афзуда бошад, хароҷоти тадбирҳои иҷтимоию маданӣ қариб 33 фоиз, аз ҷумла маориф 34 фоиз, нигаҳдории тандурустӣ 45 фоиз, сохтмони манзил аз ҳисоби ҳамаи манбаъҳои маблағгузорӣ 37 фоиз афзуд.

Имрӯз метавон бо камоли боварӣ гуфт, ки дар панҷсолаи ҷорӣ принципи бақиявии тараққии заминаи моддии соҳаи иҷтимоию маданиро рафъ карда тавонистем. Суръати афзоиши инвестицияҳое, ки барои сохтмони ғайриистеҳсолот сарф мешаванд, назар ба афзоиши маблағгузории истеҳсолӣ бештар аз ду баробар зиёд аст. Барои чунин сохтмонҳо назар ба панҷсолаи гузашта дар солҳои 1986 — 1990 қариб 80 миллиард сӯм зиёдтар маблағ ҷудо карда шуд. Ҳол он ки, масалан, дар давоми панҷсолаи даҳум назар ба панҷсолаи нӯҳум ҳатто 17,5 миллион метри мураббаъ кам манзил ба истифода дода шуд. Дар паҷсолаи ёздаҳум сохтмони манзил, аслан зиёд нашуд, дар панҷсолаи ҷорӣ қариб 100 миллион метри мураббаъ зиёдтар манзил сохта мешавад. Дар бахши мактабҳои маълумоти умумӣ ҳам чунин манзара ба назар мерасад.

Дар панҷсолаи даҳум сохтмони мактабҳои дорои қариб 1,3 миллион ҷой, дар панҷсолаи ёздаҳум сохтмони мактабҳои дорои 1,5 миллион ҷой кам шуд. Дар панҷсолаи ҷорӣ бошад, барои 2,5 миллион талаба ба таври илова мактаб сохта хоҳад шуд. Дар давоми ду панҷсолаи гузашта ба андозаи 28 ҳазор кат кам беморхона сохта шуд, дар панҷсолаи ҷорӣ бошад, миқдори катҳои беморхонаҳо 65 ҳазор адад зиёд мешавад.

Бояд махсус қайд намуд, ки программаи манзил, бешубҳа, мавриди ғамхории доимии ҳукумати нав қарор мегирад. Зеро барои иҷрои ин вазифа бояд қариб 30 миллион квартира созем. Бинобар ин, бояд дар худи панҷсолаи оянда назар ба 650 миллион метри мураббаи панҷсолаи ҷорӣ 850 миллион метри мураббаъ манзил ба истифода дода шавад. Агар 900 миллион метри мураббаъ созем, боз ҳам беҳтар аст. Ин имкон медиҳад, ки шароити манзили 18 миллион оила беҳтар карда шавад.

Дар панҷсолаи ҷорӣ дар роҳи ба нафъи соҳаи иҷтимоӣ бештар тараққӣ додани иқтисодиёт қадами калоне пеш гузошта шуд. Вале барои ҳалли ақаллан проблемаҳои муҳимтарини иҷтимоии ҷамъият бояд роҳи бозсозии ҳамаҷонибаи иқтисодии структурию инвестиционнеро пеш гирем, ки дар мамлакатамон аз ин пеш ҳаргиз дар чунин миқьёс пеш гирифта нашуда буд. Ин процесси душвор ҳатто таъсирбахш хоҳад буд, вале бояд ин корро куием.

**III. Сиёсати иҷтимоӣ—асоси фаъолиятиояндаи ҳукумат.** Совети Вазирони аз нав ташкильёфтаи СССР тамоми кори худро, бешубҳа, барои расидан ба мақсадҳои барои ҳар одам ва тамоми ҷамъият бештар муҳим — қонеъ гардондани талабот ба озуқа, амвол ва хизматрасонӣ, манзил, нигаҳдории тандурустӣ, маориф, таъмини имконияти тараққии маънавии халқ, муҳити табиӣ муҳайё мекунад. Масъалаҳои истеҳсоли молҳои ғайриозуқавӣ худи панҷсолаи ҷорӣ дар маркази диққати ҳукумат буданд. Дар давоми се сол истеҳсоли онҳо 32 миллиард сӯмина (18 фоиз) афзуд, ки ин аслан баробари афзоиши тамоми панҷсолаи гузашта мебошад. Ин ҳам барои беҳбуди вазъият кифоят накард. Кам шудани воридоти молҳои ғайриозуқавӣ низ ба вазъи бозор таъсир расонд ва дар натиҷаи ин фондҳои бозор аз рӯи ин молҳо дар солҳои 1988 ба дараҷаи соли 1985 буд.

Ин талаб намуд, ки барои зиёд истеҳсол кардани мол, васеъ намудан ва такмил додани заминаи моддии истеҳсоли он чораҳои иловагӣ дида шаванд. Программаи нав кардани техникаи корхонаҳои саноати сабук тартиб ёфта, соли 1988 қабул шуд. Мо ба душвориҳои валюта нигоҳ накарда, барои харидани техника ва технологияи ҳозиразамони мавриди ниёзи соҳаи мазкур аз хориҷа бештар аз 1 миллиард сӯм қарз гирифтем. Барои зудтар ба эътидол овардани вазъияти бозор дар бораи дигар кардани тахассуси бисьёр корхонаҳои мавҷуда қарор қабул шуданд. Мақсад аз конверсияи заводҳои мудофиавӣ низ ҳамин аст.

Чунонки санҷишот нишон медиҳад, мо бояд соли 1990 истеҳсоли молҳои ғайриозуқавиро нисбат ба соли 1989 камаш 45 — 50 миллиард сӯмина (20 фоиз) зиёд кунем, ки ин назар ба афзоиши миёнаи солонаи се соли гузашта қариб 5 маротиба зиёд аст. Диққати вазорату идораҳои СССР, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ба он равона шудааст, ки ҳангоми тартиб додани лоиҳаи плани соли 1990 маҳз ҳамин мақсадро пеш гузоранд. Нақшаҳои пешакӣ нишон медиҳанд, ки истеҳсоли мошинҳои ҷомашӯӣ соли оянда шояд назар ба плани истеҳсоли мошинҳои дӯзандагӣ 20 фоиз, радиоприёмник ва магнитофон 16 фоиз, мебель 12 фоиз зиёд шавад. Ҳукумат барои ривоҷи хизматрасонии пулакии аҳолӣ чораҳо медид. Дар давоми се соли плани панҷсола ҳаҷми он қариб 38 фоиз афзуда, соли 1988 нисбат ба 58 миллиард сӯми плани панҷсола аз 62 миллиард сӯм гузашт. Вале мо бояд индустрияи хизматрасониро барпо намоем.

Дар маърӯзаи Раиси Совети Олии СССР тараққӣ додани нигаҳдо-

рии тандурустӣ ва маориф қайд шуд, депутатҳо аз рӯи ин масъалаҳо моро сахт танқид иамуда, тавсияҳои амалӣ ҳам доданд. Ҳукумати нав дар ҳалли проблемаҳои таъхирнопазир онҳоро, бешубҳа, асоси кор мешуморад. Фақат илова мекунам, ки мо бояд тамоми системаи ҳифзи саломатиро ба пояи сифатан нав бардорем. Тахмин меравад, ки дар ин бахш, аз ҷумла аз ҳисоби кам кардани хароҷоти мудофиа, концентрацияи ресурсҳо барои сохтани беморхонаҳои нави дорои 500 ҳазор кат ва поликлиникаҳое, ки дар як смена 1 миллион беморро қабул карда метавонанд, нав кардани таҷҳизоти муассисаҳои муолиҷавию профилактикӣ, 2,5 маротиба зиёд кардани техникаи ҳозиразамони тиббӣ имконият муҳайё мекунад. Бояд масъалаҳои қонеъ гардондани талаботи аҳолиро бо доруҳои камчин пурра ҳал намоем.

Бояд гуфт, ки саноати дорусозии мо эҳтиёҷоти мамлакатро ба дору ҳамагӣ 45 фоиз таъмин мекунад. Мо бояд маҷмӯи тадбирҳои калони тараққии саноати дорусозии ватаниро амалӣ созем. Ва дар ин бахш саъю кӯшиши ҷиддии республикаҳои иттифоқӣ мебояд, зеро ҳоло шиддат ёфтани вазъияти экологӣ боиси бастани як қатор корхонаҳо гардид, ки он вазъияти бо доруврр таъмин кардани аҳолиро боз ҳам душвортар намуд. Мо имконияти ба мақсади зудтар ҳал намудани масъалаи пурра аз даст баровардани сохтмони се-чор заводи дорусозӣ, ҳамчунин дарьёфт намудани имконияти аз хориҷа бештар харидани доруи тайёрро истисно намекунем.

Акнун мехоҳам, масъалаҳоеро махсус қайд намоям, ки боиси ташвиши калони депутатҳои халқ гардидаанд. Гап дар бораи масъалаҳое меравад, ки касе нисбат ба онҳо бепарво шуда наметавонад ва набояд бепарво бошад. Ин ба таъминоти моддии гурӯҳҳои муайяни аҳолӣ дахл мекунад. Дар давоми плани панҷсолаи дувоздаҳум барои ҳалли проблемаи мазкур аз марказ як қатор тадбирҳои таъхирнопазир андешида шуданд. Музди кори баъзе категорияҳои меҳнаткашон зиёд шуд. Бояд бигӯям, ки мо дар ин бахш, сарфи назар аз вазъияти номусоиди молиявӣ, ба андозаи зиёд қарзҳои кӯҳнаеро адо мекардем, ки ҳанӯз аз съезди XXIV партия боқӣ монда буданд.

Мо ба оилаҳо, модарон ва бачаҳои камтаъмин ақаллан қисман ёрӣ расонданро басо муҳим мешуморем. Дар давоми се сол ёрдампулию имтиёзҳо аз фондҳои ҷамъиятии истеъмол барои ҳар сари аҳолӣ 83 сӯм афзуда, соли 1988 613 сӯмро ташкил дод. Дар бораи сиёсати иҷтимоӣ сухан ронда, зарур мешуморам, гарчӣ дар ин ҷо бисьёр гуфтанд, масъалаи масъулияти ҷамъият ва давлатро барои вазъияти моддии чунин гурӯҳҳои аз ҷиҳати иҷтимоӣ камтар ҳифзшудаи аҳолӣ, монанди нафақахӯрон, инвалидон, оилаҳои серфарзанд ва оилаҳои ҷавон махсус қайд намоям. Бисьёр депутатҳои халқӣ аз рӯи ин масъала ба ман дархост доданд.

Ҳукумат мефаҳмад, ки имрӯз қариб 40 миллион кас қашшоқона умр ба сар мебарад. Бинобар ин масъалаи мазкур дар байни тамоми проблемаҳои гуногуни иҷтимоии мамлакат проблемаи азиятовар буда, аз беадолатии иҷтимоӣ, махсусан нисбат ба одамоне дарак медиҳад, ки тамоми ҳаёташонро бахри тараққии ҷамъият ба харҷ доданд. Бинобар ин мо ба қонуни нав дар бораи таъминот бо нафақа, ки ҳоло он фаъолона тартиб дода мешавад, аҳамияти махсус медиҳем, дар ин бахш мавқеи қатъиро пеш гирифтаем — бояд ҳалли масъалаҳои дигари иҷтимоиро мавқуф гузошта, проблемаҳои таъмини нафақаро дар панҷсолаи сенздаҳум ҳал кунем (**Чапакзанӣ**). Дар айни замон комилан равшан аст, ки баъзе масъалаҳо набояд мавқуф гузошта шаванд. Дар съезд ин борҳо хеле ҷиддӣ ва бо дарду алам таъкид шуд.

Бюрои Сиёсии КМ ва ҳукумат имконияти наздик шудани мӯҳлати ҳалли баъзе проблемаҳои ҷиддию таъхирнопазиртаринро ҳамаҷониба қиёс намуданд, ки бояд дар доираи қонуни оянда дар бораи нафақа ҳал шаванд. Ба фикрам, депутатҳои халқ чунин мавқеи Бюрои Сиёсии КМ ва Совети Вазирони СССР-ро дастгирӣ менамоянд, ки аз худи 1 янва-

ри соли оянда амалӣ намудани тадбирҳои зерин комилан имконпазир аст:

андозаи минималии нафақаи коргарону хизматчиён ва колхозчиён зиёд карда, тавофути нафақаи ҳаҷмаш то 70 сӯм барҳам дода, яъне ба дараҷаи музди кори ҳозираи минималии коргарону хизматчиён расонда шавад. Ин имкон медиҳад, ки аҳволи моддии бист миллион одам, аз ҷумла ҳашт миллион колхозчӣ беҳтар шавад;

андозаи минималии нафақаи инвалидони гурӯҳи якум то 80 сӯм, инвалидони гурӯҳи дуюм то 60 сӯм зиёд карда шавад. Ин кӯмак ба зиёда аз як миллион кас дахл мекунад;

андозаи нафақаи ҳамсарони хизматчиёни ҳарбии ҳалокшуда, ки аз рӯзидиҳанда маҳруманд, моҳе то 60 сӯм зиёд карда, ҳамчунин онҳо аз рӯи имтиёзҳо ба иштироккунандагони Ҷанги Бузурги Ватанӣ баробар карда шаванд. Ин ҳам 800 ҳазор касро дарбар мегирад;

ба инвалидони ҷанг мувофиқи қонун дар айёми пирӣ моҳе 15 сӯм ёрдампулӣ, сарфи назар аз андозаи максималии он, дода шавад. Ин 300 ҳазор касро дарбар мегирад;

ба иштироккунандагони Ҷанги Бузурги Ватанӣ ва ҳамсарони ҳарбии шаҳид ҳуқуқ дода шавад, ки бепул дору гиранд. Ин гуна одамон 7 миллион кас мебошанд;

ба иштироккунандагони ҷанг, ҳамчунин ба шахсоне, ки барои меҳнати фидокоронаашон дар солҳои ҷанг бо ордену медальҳо мукофотонида шудаанд, ҳуқуқ дода шавад, ки ба нақлиёти дохили шаҳрӣ бепул савор шаванд. Ин қариб ба 6 миллион кас дахл мекунад. **(Чапакзанӣ).**

Ниҳоят соли оянда дар ҳаёти қариб 22 миллион кас дигаргуниҳои воқеии социалӣ сурат мегиранд.

Бо назардошти хоҳиши бисьёр одамон, аз соли 1990 сар карда, тамоми маҳдудиятҳо барои нафақахӯрони коргар аз рӯи музди меҳнат, сарфи назар аз ҳаҷми нафақае, ки мегиранд, барҳам дода хоҳанд шуд. Ин қариб 7 миллион касро ба меҳнат аз ҷиҳати моддӣ бештар ҳавасманд мегардонад. **(Чапакзанӣ).**

Барои ҳамаи ин қариб 6 миллиард сӯм лозим аст. Ҳукумат вақтҳои наздик манбаъҳои пулро муайян мекунад ва онҳоро якҷоя бо комиссияю комитетҳои Совети Олии СССР муҳокима менамояд. Баробари ин, комилан равшан аст, ки ҳалли ин проблема мавриди ғамхории тамоми ҷамъият ва корхонаю ташкилот мебошанд. Албатта, ҳамаи ин ва дигар проблемаҳои ҷиддии иҷтимоии ҷамъият ресурсҳои калони молиявиро талаб мекунанд. Ин ресурсҳо фақат ҳамон вақт ёфт мешаванд, ки агар самарабахшии иқтисодиёт афзояд. Фақат ҳамон вақт ҳалли онҳо воқей мегардад.

Дар рафти съезд бо пешниҳоди М. С. Горбачёв бояд комиссияе дар ҳайати депутатҳои халқӣ оид ба муҳокимаи маҷмӯи масъалаҳои системаи имтиёзҳои давлат барпо шавад. Бо назардошти ин, роҳбарияти мамлакат ҳоло пешниҳод мекунад, ки бо назардошти принципҳои адолати социалӣ тафовути парастории беморон дар муассисаҳои гуногуни тиббӣ, ҳамчунин санатория ва хонаҳои истироҳати идоравӣ, аз ҷумла Саруправленияи чоруми назди Вазорати нигаҳдории тандурустии СССР барҳам дода шавад **(Чапакзанӣ).**

**IV. Ҳалли проблемаи озуқа мавриди ғамхории махсус аст.** Рафиқон депутатҳои халқӣ! Аз масъалаҳои тараққии комплекси агросаноатӣ ва бо озуқа таъмин кардани аҳолӣ алоҳида сухан меронам. Дар ин мавзӯъ сухан рондан басо мушкил аст. Дар бораи он ҳамон қадар гап заданду ҳамон қадар қарорҳо қабул карданд, ки кас гумон мекунад, агар ҳамаи ин қарорҳоро иҷро кунем, проблема аз байн меравад. Вале ин проблема боқӣ мемонад ва ҳатто тезу тунд мешавад. Аз ин маълум мегардад, ки тадбирҳое, ки мо даҳсолаҳо инҷониб меандешем, ба мақсад нарасидаанд ва ба манфиати звенои асосӣ ва пеш аз ҳама, ба манфиати деҳқонон мувофиқат накардаанд.

Дар мамлакат зоҳиран ҷидду ҷаҳди зиёд карда мешуданд, ки ин сектори иқтисодиёт аз футур вораҳонида шавад. Ба ин сектор хеле зиёд инвестиция, техника, ресурсҳои моддӣ мефиристоданд, ба ном кӯмаки шефии шаҳрро ба деҳот ташкил менамуданд. Ва тамоми ин кор дар миқьёси мамлакат ба ҷо оварда мешуд. Вале дар натиҷаи ҳамаи ин касоне, ки бевосита дар замин кор мекарданд, аз мадди назар дур мемонданд. Зиёда аз ин, бисьёр ташаббусҳое, ки аз марказ нишон дода мешуданд, ташаббусҳои минтақавиро ба он оварда расонданд, ки деҳқонон дар ҳама ҷо объекти ҳама гуна таҷрибаҳо, монанди калону хурд кардани хоҷагиҳо, маскан кардани хутору деҳаҳои хурд, нисфӣ кам кардани участкаҳои наздиҳавлӣ ва барҳам додани чорвои шахсӣ гарданд.

Дар деҳот суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулот мутассил паст мегардид. Охири солҳои шастум афзоиши миёнаи солонаи он ба 27 миллиард сӯм расид ва дар қалби одамони советӣ шӯълаи умед пайдо шуд, ки дастархонашон аз озуқаи иловагӣ оро мёебад. Вале баъд шӯълаи ин умед беш аз пеш хомӯш гашт ва, ниҳоят, ба нестӣ расид. Дар панҷсолаи нӯҳум афзоиши миёнаи солона кам шуда, ба бист миллиард сӯм, дар панҷсолаи даҳум ба понздаҳ миллиард сӯм, дар охири панҷсолаи ёздаҳум ба даҳ миллиард сӯм фуромад. Вале сарфи назар аз ин нокомиҳои деҳот он вақт ба таври ҳаққонӣ нокомии тамоми давлат нагардид. Дар бораи онҳо дар ҳама ҷо сухан меронданд, вале онҳоро дар тамоми зинаҳои идора ба таври абстракт мепазируфтанд.

Комплекси агросаноатии мо торафт оҷиз мегардид. Бинобар набудани захираҳои кофӣ ва фондҳои эҳтиётии давлат маҷбур буд, ки озуқаи бисьёре харад. Соли 1964 импорти вай ба 1,4 миллион сӯм расид. Миёнаи солҳои 70-ум импорт ба 6 миллиард ва дар соли 1981-ум ба 15 миллиард сӯм расид.

Соли 1985 аз 11,1 миллиард сӯмина озуқае, ки бо роҳи савдои давлатию кооперативӣ фурӯхта шуд, қариб 16 миллиард сӯмаш ба озуқаи импортӣ рост омад. Солҳои охир вазъияти соҳаи озуқа амалан беҳтар нагардид. Чун пешина аз хориҷа мол харидан лозим меояд. Баробари ин, талаботи қонеънашудаи аҳолӣ ба озуқа афзуд ва ҳоло ба бештар аз 20 миллиард сӯм мерасад. Аз маълумотҳои зерин пайдост, ки ин масъала вақтҳои охир боз ҳам тезу тунд гардид: агар соли 1987 мамлакат 134,4 миллиард ва ё назар ба соли 1986-ум 5,8 фоиз зиёд озуқа истеҳсол карда бошад, соли 1988 истеҳсоли он амалан наафзуд.

Комилан равшан аст, ки вазъиятро фақат дар асоси такмили ҳамаҷонибаи муносибатҳои истеҳсолӣ ва бозсозии минбаъдаи куллии механизми хоҷагии деҳот ҷиддӣ беҳтар кардан мумкин аст. Бо эътимоди комил қайд кардан лозим аст, ки мо бояд манфиати деҳқононро асоси ин кори муҳим қарор диҳем. Зеро имкониятҳои воқеии базаи моддию техникии ин соҳа ёрӣ мерасонанд, ки истеҳсоли озуқа ва ашьёи хом хеле зиёд шавад. Баробари ин, базаи моддии комплекси агросаноатиро сифатан нав бояд кард. Кори ба деҳот фиристодани техникаю ресурсҳои заруриро такмил бояд дод. Комьёбиҳои прогресси илму техникаро беҳтар истифода бояд бурд. Аз ин ҷиҳат суханони депутатҳои халқиро дар бахши тағьир додани қонуни заминсозӣ ва истифодаи замин пурра тарафдорӣ мекунам.

Масъалаҳо, дар ҳақиқат, масъалаҳои муҳиманд. Указе оид ба иҷора аз ин минбар асосан ҳаққонӣ танқид шуд: указ ҳуҷҷати муваққатист. Бинобарин он тамоми масъалаҳои вобаста ба иҷораро ҳал карда наметавонад, актҳои муфассали қонунгузорӣ лозиманд. Умед кардан мехоҳам, ки дар Совети Олии нави СССР ба ин масъала бояду шояд таваҷҷӯҳ зоҳир карда мешавад. Ба ақидаи ман, ҳам ҳозир ва ҳам дар оянда колхоз ва совхозҳоро ба хоҷагии мустақили деҳқонӣ ва кооперативи иҷоракорон муқобил гузоштан лозим нест. Аз ҳама муҳимаш ин аст, ки ба деҳқонон имконият медиҳем, ки дар асоси шаклҳои гуногуни

идора ва истифодаи моликият мустақилона хоҷагидорӣ кунанд. (**Чапакзанӣ**).

Қарорҳои оид ба такомули идораи комплекси агросаноатӣ, ки моҳи марти соли ҷорӣ қабул гардиданд, низ ба ин мақсад равона шудаанд. Онҳо ба сиёсати нави минтақавӣ мувофиқат мекунанд ва мақсад аз онҳо зиёд кардани ҳуқуқу масъулияти органҳои маҳаллӣ барои бо озуқа таъмин намудани аҳолии территория мебошанд.

Баробари тағьир ёфтани муносибатҳои иқтисодӣ, масъалаи асосии деҳот рафъи камбудиҳои калони тараққиёти иҷтимоии он мебошад. Мо дар ин бобат ҳам бояд роҳҳои принципан навро пайдо кунем. Пленуми мартӣ вазифа гузошт, ки вақтҳои наздик оилаҳои деҳотиён бояд бо манзилҳои обод таъмин карда шаванд. Дар боби роҳсозӣ як қатор тадбирҳои конкретӣ муайян шуданд. Дар панҷсолаи нав ҳаҷми маблағгузорӣ ба тамоми ин мақсадҳо бояд 2,4 баробар афзояд. Ҳамчунин мулоҳизаҳои бисьёр депутатҳои халқиро тарафдорӣ мекунам, ки аз ин минбар гуфтанд: дараҷаи бо газ ва қувваи электр таъмин намудани деҳот хеле баланд бардошта, инфраструктураи иҷтимоии деҳаҳо қатъиян тағьир дода шавад. Ба ақидаи ман, барои ин зиёда аз 120 миллиард сӯмро истифода бурдан лозим аст, ки ин назар ба он чи ки барои панҷсолаи ҷорӣ пешбинӣ шудааст, 1,5 маротиба зиёд мебошад.

Мо бояд ба ҳалли проблемаҳои асосии комплекси агросаноатии мамлакат, ки имкониятҳоямонро дар беҳтаркунии таъмини аҳолӣ бо озуқаворӣ бевосита бозмедоранду намегузоранд, ки шиддати иҷтимоии ҷамъият коҳиш ёбад, беш аз пеш машғул шавем. Ин пеш аз ҳама ба кашондан, азнавкоркардан ва нигоҳ доштани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дахл доранд. Талафотамон дар ин кор бағоят калон аст. Чорьяки маҳсулоте, ки дар деҳот тайёр карда мешавад, то ба истеъмолгар намерасад.

Программаи васеи фаъолияти ин соҳа маълум аст. Он моҳи октябри соли 1987 махсус муҳокима шуда буд. Мақсади асосие, ки он вақт пеш гузошта шуд, ин таъмини тағйироти амиқи структураи соҳаҳои азнавкоркунандаи саноат, ба мустаҳкам намудани базаи моддию техникии он сафарбар кардани қувваи асосӣ буд. Бахри татбиқи ин программа мувофиқи қарори қабулкардаи ҳукумат азхудкунии 87 миллиард сӯм пешбинӣ гардидааст. Ба мо лозим меояд, қи дар бисьёр ҷо индустрияи азнавкоркунӣ, нигоҳдорӣ ва кашондани ашьёи хоми хоҷагии қишлоқ ва озуқавориро аслан аз нав буньёд намоем. Хотирнишон карданиам, ки аз ҳисоби инкишоф додани азнавкоркунӣ, ҷорӣ намудани технологияҳои бепартов, ки талафотро истисно месозанд, бояд ба тариқи илова то соли 1995 то 40 миллиард сӯм маҳсулот, ё 60 фоизи тамоми афзоиши озуқаворӣ дар мамлакат ба даст оварда шавад.

Ҳозир масъалаи мелиорация дар хоҷагии қишлоқ пурра аз нав дида мешавад. Системаи пешина, ки солҳои зиёд амал кард, боиси хароҷотҳои бузург гашта, на танҳо натиҷаҳои дилхоҳ надод, балки дар бисьёр мавриди ба табиат зиён расонд. Ва дар ин бобат танқид ба унвони собиқ роҳбарияти Вазорати мелиорация ва хоҷагии об комилан ҳаққонист. Совети Вазирони СССР аз ин хулоса бароварда чунин меҳисобад, ки дар як даст марказонидани тамоми масъалаҳои хоҷагии об мумкин нест. Ин вазорат бояд сирф ташкилоти бинокорӣ гардад. Агар ба масъалаи объектҳои сохтмон дахл кунем, бояд колхозу совхозҳо ва республикаҳои иттифоқӣ заказчиёни онҳо гарданд. Зеро онҳо хубтар медонанд, ки замин ба чӣ эҳтиёҷ дорад. Ба марказ танҳо ҳалли проблемаҳои аҳамияти умумидавлатӣ ва байниреспубликавӣ доштарӧ вогузоштан зарур аст.

Кори босубот дар ҳамаи ин самтҳо дар ниҳоят имкон медиҳад, ки аллакай дар панҷсолаи сенздаҳум истеҳсоли озуқаворӣ соле то ба 200 миллиард сӯм расонда, ё ин ки назар ба соли гузашта қариб ба маблa-

ғи 70 миллиард сӯм зиёд карда шавад. Ин танҳо дар сурати ҳар сол 5 фоиз афзудан имконпазир аст. Танҳо ба ҳамин шарт дар бозори озуқаворӣ тағйиротҳои ҳақиқӣ ба амал меоянд.

Чунин меҳисобам, ки вазифаҳои ҳукумати нав дар фароҳам овардани шароит барои беҳбуди куллии бо озуқаворӣ таъмин кардани мамлакат бояд бевосита аз мурочиатномаи депутатҳои халқии деҳқонон ба съезд муайян карда шавад. Ин ҳамон кодексест, ки ичрояш амалан деҳқонро, чун дар тамоми чаҳон, ба фарди соҳибэҳтиром табдил медиҳад. Ҳама чораҳоро бояд андешид, то ки вай дар чамъиятамон мавқеи сазовор гирад. (**Чапакзанӣ**). Ин ҳам бо шароитҳои ичтимоии ҳаёти ӯ, аз чумла, таъминоти моддӣ, маишат, хизматрасонии тиббӣ, маориф, маданият дахл мекунад. Ин ба ҳама дигар чиҳатҳо, ки шароити меҳнат, инфраструктураи истеҳсолот, таъминот бо техникаро фаро мегирад, низ дахл дорад. Хуллас, тамоми шароитеро, ки имрӯз аллакай сокини шаҳр дорост.

Дар кори бо озуқаворӣ беҳтар таъмин намудани аҳолӣ бояд дигар соҳаҳои иқтисодиёт низ саҳми арзанда гиранд. Ин, пеш аз ҳама ба чунин як соҳаи муқтадир чун хочагии моҳипарварӣ дахл дорад, ки дар ҳалли ин масъалаҳо кори зиёдеро ба чо оварад ҳам, алҳол худ побанди проблемаҳои бисьёр аст. Дар фаъолияти ҳукумат нисбати сектори аграрӣ самти асосӣ ичрои наказҳои депутатҳои халқӣ мегардад, то ки иқтисодиёти мамлакат ба эҳтиёчоти деҳот рӯ орад. Танҳо чунин ғамхорӣ дар ҳаққи меҳнаткашони деҳот имкон медиҳад, ки дар муддати кӯтоҳ вазъи кор дар бозори озуқаворӣ чиддан тағйир дода шавад.

**V. Вазъи молиявии мамлакат ва чораҳои солимгардонии он.** Акнун дар бораи вазъи молиявии давлат. Ба он дар съезд диққати хоса дода шуд. Депутатҳо оид ба ин масъалаи муҳимтарин бояд маълумоти пурра дошта бошанд. Дар зарфи се панчсолаи гузашта бинобар камшавии самараи истеҳсолоти чамъиятӣ бештар аз 150 миллиард сӯм даромад ба даст оварда нашуд. Ҳол он ки харочоти давлат ҳам аз нақшаи муайяншуда 150 миллиард сӯм афзуд. Душвориҳои имрӯзаи молиявии мо маҳз аз ҳамин чо ибтидо мегиранд.

Нарасидани ресурсҳои молиявӣ дар он давра аз ҳисоби даромадҳои илова ба план аз савдои беруна дар ҳачми 103 миллиард сӯм пӯшонда шуд. Онҳо аз ҳисоби шароити мусоиди бозори чаҳонӣ ба захираҳои сӯзишворию энергетикӣ ба даст омаданд. Дар як вақт ба маблағи 54 миллиард сӯм нархҳои чакана бевосита баланд бардошта шуд, қариб 20 миллиард сӯм аз ҳисоби баландбардории ниҳонии нархи молҳои истеъмоли халқ бо роҳи паст кардани сифаташон гирифта шуд. Боз 106 миллиард сӯм аз системаи банк қарз гирифта шуд. Дар ин давра эмиссияи пул ба андозаи бемисл расид: миқдори он дар муомилот бештар аз се маротиба афзуд.

Чунин аст вазъи воқеӣ. Зоҳиран ҳамааш мӯътадил буд — харочот ба даромад баробар буда, гӯё дар ин чо проблемае набуд. Айни замон дар ин манзараи хайрияти мутаносибии молиявӣ корхонаю соҳаҳо ғорат мешуданд. Онҳо амалан аз имконияти истифодаи маблағҳои ба дастовардаашон маҳрум шуда буданд. Қисми куллии пасандоз ба истиснои маблағи бо план муайяншуда барои бючет кашида гирифта мешуд. Чунин буд системаи иқтисодӣ, ки зоҳиран хочагии халқро умуман ба таносуб меоварад, аслан бошад, садди ташаббускории коллективҳои меҳнатӣ мегашт. Хоҳиш мекунам ба ин диққати махсус диҳед, зеро вазъияти молиявии имрӯз дар мамлакат ба миёномада аз бисьёр чиҳат маҳз аз қатъиян дарҳам шикастани принципҳои мавчуда бармеояд. Ана бо чунин мероси молиявӣ мамлакат ба панчсолаи дувоздаҳум ворид гардид. Вақти зиёде лозим омад, то ки вазъи кор дар ин минтақаи қаблан барои ҳама мамнӯъю дастнорас амиқ ва ҳарчониба омӯхта шавад. Маълум шуд, ки агар мо дар кор карда баромадани принципҳои нави муносибатҳои молиявии байни корхонаҳои давлат, айни замон масъалаи муно-

сибатҳои байни ноҳияҳою мамлакат низ ба миён омадааст, чораҳои қатъӣ наандешем, пас азнавсозиҳои зарурии иҷтимоиёту иқтисодиётро таъмин карда наметавонем, ба решаи ислоҳоти иқтисодӣ теша мезанем.

Ба чунин вазъияти молиявӣ афтида, мо бояд ба саволе рӯирост ҷавоб гӯем, ки барои аз ин вазъи мураккабтарин воқеан кадом стратегияро интихоб бояд намуд.

Роҳҳои гуногун пешниҳод мешуданд. **Якум** — ихтисор кардани программаҳои иҷтимоиёт, баланд бардоштани нархҳои чакана. Ҳукумат дар ин бобат мавқеи устувор дошт — ин роҳ аз ягон нуқтаи назар қобили қабул нест. **Дуюм** — аз корхонаҳо боқимондаҳои маблағҳои ба дастовардаашон кашида гирифта, аз ин ҳисоб бюҷети давлатӣ чун пештара ба эътидол оварда шавад. Ин роҳ ҳам рад карда шуд. Зеро он рӯирост асосҳои ислоҳоти иқтисодиро хароб ва Қонун дар бораи корхонаро вайрон мекунад. Роҳи **сеюм** — зиёд кардани қарзи беруна. Аммо ин маънои ба қарзи дохилӣ таҳвил намудани қарзи берунии иқтисодиро медод. Он бе ин ҳам аллакай ба ҳадди хавфнок расидааст, ки аз ин ҳад гузаштан мамлакатро ба ҳолати вазнинтарин гирифтор карда метавонад.

Ҳамаи инро ба назар гирифта, вазифа гузошта шуд: ба баланд бардоштани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ, интенсивонии он такья карда, хароҷоти афзояндаи давлат танҳо аз ҳисоби афзоиши даромад пӯшонда ва бо ҳамин вазъи молиявӣ дар мамлакат ба низом оварда шавад. Ва ҳамаи ин — дар манзари тамоили арзоншавии нархи ҷаҳонӣ ба сӯзишворӣ.

Натиҷаҳо чӣ гунаанд? Эҳтимол, панҷсолаи дувоздаҳум нахустин панҷсолае шавад, ки нақшаҳои оид ба даромад муайяншуда иҷро мегарданд. Раванди фаъолонаи солимгардонии вазъи молиявии корхонаҳо оғоз ёфт. Акнун дар ихтиёри онҳо бештар аз нисфи фоида мемонад. Айни замон корхонаҳо бо назардошти боқимондаи маблағи фондҳои ҳавасмандкунии иқтисодӣ қариб 250 миллиард сӯм дар даст доранд, яъне ба ҳамон миқдоре, ки алҳол бюҷети давлатӣ дорост.

Аммо қайд кардан зарур аст, ки агар мо шоҳиди таҳкими молиявии звенои истеҳсолӣ шуда истода бошем, вазъи молияи давлат ҳамоно тезутунд мегардад.

Сабаби ин чист? Умуман дар чор соли панҷсола даромадҳои нақшавиро гирифта натавонистем, ҳамчунин боздоштани афзоиши хароҷотро. Ҳангоми таҳияи плани панҷсола ҳукумат бадшавии вазъи бозори ҷаҳониро чашмдор буд. Вале вазъи аслӣ аз пешгӯии мо хеле бадтар омад. Дар натиҷа, даромад аз фаъолияти берунии иқтисодӣ назар ба нақша 30 миллиард сӯм кам мешавад. Оқибатҳои маъракаи саросемавори зидди машрубот ҳам таъсир расонданд. Дар маҷмӯъ даромади давлат бо назардошти ҳамаи манбаъҳои воридот 40 миллиард камтар мешавад.

Дар айни замон дар солҳои 1986 — 1989 хароҷот аз дараҷаи муқарраршуда 62 миллиард сӯм зиёд мешавад. Қисми зиёди маблағ мувофиқи қарорҳои съезди XXVII партия ба татбиқи тадбирҳои тараққиёти иҷтимоиёти мамлакат харҷ мегардад. Мо аз ин хароҷотҳо оё худдорӣ карда метавонистем? Худатон мулоҳиза кунед — ман ба шумо онҳоро номбар мекунам: танҳо ба татбиқи ислоҳоти нигаҳдории тандурустӣ, беҳбуди минималии таъминоти нафақавии гурӯҳҳои мухталифи аҳолӣ, зиёд кардани ёрӣ ба оилаҳои камбизоат, хубтар намудани таъминоти моддии кӯдакони ятим ва дигар хароҷотҳо (бе маблағгузории асосӣ ба сохтмони манзил ва дигар сохтмонҳои ғайриистеҳсолӣ — инро таъкид мекунам) давлат дар чор сол ба тариқи илова 21 миллиард сӯм ҷудо кард. Ғайр аз ин, кӯмаки иловагӣ ба хоҷагии қишлоқ қариб ба 10 миллиард сӯм расид. Чи хеле шумо медонед, баъди фалокат дар Чернобыль зиёда аз 8 миллиард сӯм лозим шуд. Ҳамчунин хароҷотамон барои бартараф кардани оқибатҳои зилзила дар Арманистон калон аст.

Хароҷоти мо дар Афғонистон соле қариб 5 миллиард сўмро ташкил медод.

Вазъияти муомилоти пул бениҳоят тезутунд шуд. Дар ин ҷо вазъ чӣ гуна аст? Аввал дар бораи даромадҳои аҳолӣ. Дар се сол онҳо аз меъёри муайяншуда 20 миллиард сўм афзуданд, дарвоқе, қариб тамоми афзоиш ба соли 1988 рост омад. Танҳо афзоиши музди кор назар ба нақша 14,5 миллиард сўм зиёд шуд. Сабаб дар он ки бисьёр корхонаҳо аз ҳуқуқи ихтиёрдорӣ ба маблағҳои ба даст овардаашон истифода бурда, алоқаи аз ҷиҳати иқтисодӣ асосноки музди корро бо ҳосилнокии он сарфи назар карданд, талаби муҳимтарини қонунро дар бораи корхонаи давлатӣ риоя намекунанд.

Хоҷагии халқ, табиист, ки барои ҷуброни чунин таркиши даромадҳо ба зиёд кардани истеҳсоли молу хизматрасонӣ тайёр набуд. Дар натиҷа, дар бозори истеъмол вазъияти бағоят пуршиддат ба амал омад, махсусан соли 1988 ва ибтидои соли 1989. Ин раванди беқурбшавии пулро авҷ гиронд.

Чунин аст, рафиқон, вазъияти воқеии молиявӣ ва муомилоти пул. Ҳукумат программаи солимгардонии молиявии иқтисодиётро муҳокима намуд. Татбиқи он дар ду давра пешбинӣ шудааст. **Давраи якум солҳои 1989 — 1990-ро дарбар мегирад.** Дар ин давра, чи хеле ман гуфтам, хеле зиёд кардани истеҳсоли мол, ихтисори маблағгузории асосии истеҳсолӣ ва хароҷот ба мудофиа; кам кардани хароҷоти аппарати идора, пурзўр кардани режими сарфакорӣ ва як қатор тадбирҳои дигар пешбинӣ гаштааст.

Проблемаи зиёноварии корхонаҳоро махсус бояд қайд кард. Соли 1988 дар соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ миқдори онҳо (бе колхозҳо) қариб ба 9 ҳазор расид. Барои пўшондани зиён бештар аз 5 миллиард сўм зарур шуд. Аммо ин танҳо як тарафи сирф молиявии кор аст. Тарафи дигари на камтар муҳимаш дар он ифода меёбад, ки системаи мавҷудаи иқтисодӣ, ки дар он ҳанўз тамоюлҳои баробарҳақдиҳӣ боқӣ монданд, ба ин корхонаҳо имкон медиҳад аз ҳисоби коллективҳои пешқадам рўз гузаронанд. Ҳукумат дар он мавқеъ устувор аст, ки соли 1990 бояд барои чунин зуҳуроти дар шароити нави хоҷагидорӣ норавo соли охирин бошад. Ҳамаи ин тадбирҳо имкон медиҳанд, ки дефицити бюҷет соли ҷорӣ 29 миллиард ва соли оянда 34 миллиард сўм кам карда шавад.

**Дар давраи дуюм — дар панҷсолаи сенздаҳум** — вазифа гузошта мешавад, ки на танҳо ҳолати молиявӣ ба эътидол оварда шавад, инчунин дефицити бюҷет бартараф гардад. Ба назари мо, барномаи солимгардонии молиявиро дар панҷсолаи сенздаҳум ҳангоми тайёр кардани концепция ва самтҳои асосии тараққиёти иқтисодиёту иҷтимоиёти мамлакат дар давраи оянда таҳия намудан, дар Совети Олии СССР дида баромадан ва дар съезди депутатҳои халқ муҳокима намудан зарур аст.

Дар бораи вазъияте, ки дар ҷамъият дар атрофи ҳаракати кооперативӣ ба амал омадааст, сухан нагуфта наметавонам. Равандҳои дар ин ҷода инкишофёбандаро халқ ба таври гуногун қабул мекунад. Зеро онҳо аз бисьёр ҷиҳат ихтилофноканд, зеро худ на танҳо заминаи солим, ҳамчунин кўшишҳои комилан манфии категорияҳои ҷудогонаи кооператоронро дорад. Ин ба худи моҳияти кооперация зарари ислоҳнопазир мерасонад, ки ба он чунин ҷузъиёт аз қабили қаллобӣ, пули бедардимиён, тамаъкорӣ, сарфи назар кардани манфиати граждаиҳо бегона аст. Мутаассифона, ҳамаи ин дар ҳаракати кооперативии мо ҳасту боиси қаҳру ғазаби меҳнаткашон мегардад. Онҳо талаб мекунанд, ки ин кор ба тартиб оварда шавад. Талабашон то ба дараҷае мерасад, ки бастани кооперативҳоро дар хўроки умумӣ, савдо, фаъолияти миёнаравӣ пешниҳод карда, танҳо дар истеҳсолот ва хизматрасонии маишӣ кооперативҳоро дидан мехоҳанд.

Бояд гўям, ки, рафиқон, дар ин бобат муносибати бамулоҳиза, кори

дақиқу муттасили солимгардонии кооперация, аз ҳама ғашҳо, ки дар ин ду соли тараққиёти пуравҷи он пайдо шудаанд, тоза кардани он зарур аст. Ин корро бояд басо фаъолона дар маҳалҳо, пеш аз ҳама Совети депутатҳои халқ ба ҷо оранд, ки зимни қайди устави кооперативҳо ба онҳо ба ҳаёт роҳхат медиҳанд. Ҳозир ба Советҳо ҳуқуқу имкониятҳои басо васеи таъсиррасонӣ ба ташаккули шаклҳои нави ба ҷамъият заруриi кооперативҳо дода шудааст. Албатта, мутобиқан ба шароити маҳал, инчунин танзими фаъолияти онҳо бо роҳи системаи пурсамари андозгирӣ. Асоси ин кор маълум аст — инкишофи ҳаракати кооперативӣ бо принципҳои адолати иҷтимоӣ.

**VI. Роҳҳои асосии ба эътидолории процесси инвестиционӣ.** Рафиқон депутатҳо! Сиёсати инвестиционӣ гирифтори танқиди махсусан тезутунд гардид. Ба мо зарур аст ин масъаларо аниқ омӯзем, то ки дар вақтҳои наздиктарин вазъияти мавҷударо тағьир дода, солим гардонем.

Хусусияти принципии сиёсати имрӯзаи инвестиционӣ дар он ифода меёбад, ки корхонаҳо дар натиҷаи татбиқи ислоҳот ресурсҳои калони молияввиро соҳиб гаштанд. Агар соли 1986 вазни қиёсии инвестиция аз ҳисоби маблағҳои худи корхонаҳо дар ҳаҷми умумии маблағгузориҳои асосии давлатӣ тақрибан 3 фоиз бошад, пас соли 1989 он ба 41 фоиз мерасад. Ин тамоми ташкили процесси инвестициониро куллӣ тағьир медиҳад.

Дар мамлакат қуллан тағьир додани идораи комплекси бинокорӣ зарур шудааст. Мутамарказонии аз ҳад зиёд ташаббуси органҳои республикавию маҳаллиро банду баст карда, имкон намедод, ки талаботашон пурра ба назар гирифта шавад, ҳамчун имкониятҳои минтақа пурра истифода шаванд. Ҳаминаш ҳам басо муҳим аст, ки масъулияти республикаҳо суст шуда буд. Қарорҳои децентрализацияи роҳбарии бинокорӣ қабул шуданд. Вазифаҳои идора ба ихтиёри республикаҳои иттифоқӣ гузаштанд. Аз ин қоида ҳоло фақат Федерацияи Россия истисно буда, дар он ҷо корҳои асосии пудратиро вазоратҳои иттифоқӣ иҷро мекунанд. Вале ҳаёт талаб менамояд, ки дар Федерацияи Россия ҳам худи ҳамин усул пеш гирифта шавад. Истеҳсоли масолеҳи бинокорӣ низ асосан ба ихтиёри республикаҳои иттифоқӣ вогузор шудааст. Чунин муносибат ба принципҳои сиёсати нави минтақавӣ комилан мувофиқ аст. Бо вуҷуди ҳамин аҳвол душвор мебошад. Механизми хоҷагии ҳозираи бинокорӣ муносибати пештараро барҳам надод, ки он ба мӯҳлату сифати кор суст таъсир мерасонад.

Ҳанӯз аввали панҷсола барои маҳдуд кардани вусъати сохтмон ба сифати тадбири ночор чораҳои сахти маъмурӣ андешида шуда буданд. Ин чораҳо фақат натиҷаҳои муваққатӣ бахшиданд. Баъдтар зимни гузаштан ба усулҳои иқтисодӣ аз сабаби номукаммалии механизми хоҷагӣ вазъияти солҳои пеш боз такрор мееёфт. Соли 1988 миқдори сохтмонҳои нав, ки плани онҳоро вазорату корхонаҳо акнун мустақилона тартиб медиҳанд ва тасдиқ мекунанд, назар ба соли 1985 боз 31 фоиз афзуд.

Ба ҳамин тариқ, маблағ дар байни сохтмонҳои сершумор боз паҳну парешон шуд. Мӯҳлати сохтмони объектҳо ҳоло назар ба норма бештар аз 2 баробар зиёд аст. Миқдори сохтмонҳои нотамом меафзояд. Супориши ба кор андохтани иқтидорҳои бисьёре мураттаб иҷро намешавад. Оқибати ҳамин аст, ки хоҷагии халқ ба панҷсолаи сенздаҳум бо иқтидори назар ба плани панҷсола хеле кам шурӯъ менамояд. Ҳукумати оянда бояд вазифаҳои басо мураккаби сиёсати инвестициониро иҷро кунад.

Бо назардошти аҳволи молиявии мамлакат муайян намудани имкониятҳо нишон медиҳад, ки ҳаҷми умумии инвестиция аз ҳисоби ҳамаи манбаъҳои маблағ дар панҷсолаи оянда ба таври реалӣ на бештар аз 10 фоиз хоҳад афзуд. Дар баробари ҳамин структураи хоҷагии халқ ва пеш аз ҳама структураи сохтмони асосиро ба куллӣ тағьир додан зарур аст.

**Якум.** Мо бояд диққати иқтисодиётро ба иҷрои вазифаҳои социалӣ

нигаронем. Барои ин захираю имкониятҳои мамлакатро моҳирона истифода бурдан лозим аст. Ин тадбир аслан талаб менамояд, ки ҳамаи хелҳои маблағи мустаҳкам намудани базаи моддии соҳаи иҷтимоию маданӣ бештар зиёд карда шавад. Чунон ки аз ҳисобҳои пешакӣ дида мешавад, саҳми ин соҳа дар ҳаҷми умумии инвеститсияи хоҷагии халқ дар панҷсолаи сенздаҳум ба 34 фоиз расиданаш мумкин аст ва ҳол он ки дар панҷсолаи дувоздаҳум 26 фоиз буд. Аз ин рӯ, маблағи соҳаи иҷтимоию маданӣ назар ба панҷсолаи ҷорӣ 1,5 баробар хоҳад афзуд.

**Дуюм.** Дар соҳаи инвеститсия барои комплекси аграрӣ, хусусан барои ҷиҳати иҷтимоии он афзалият муҳайё кардан зарур аст.

**Сеюм.** Дар давраи оянда ба таъмини реконструкцияи куллии соҳаҳои тамоми иқтисодиёт, ки бевосита ба нафъи инсон кор мекунанд, диққати асосӣ дода хоҳад шуд.

Агар аз хусуси нав кардани таҷҳизоти соҳаҳои базавии хоҷагии халқ сухан ронем, бояд гуфт, ки миқьёси онро хеле танг кардан ва мувофиқи ҳамин самараи иқтидори мавҷудаи истеҳсолиро қатъиян афзун гардондан лозим аст, гарчанде дар ин бобат ҳам масъалаҳое ҳастанд, ки мо бояд онҳоро ба назар гирем ва ин масъалаҳо ба кори тамоми хоҷагии халқ таъсир расонданашон мумкин аст.

Дар ин шароит, албатта, ба тартиб додани программаи инвеститсионӣ сахтгирона муносибат кардан лозим мешавад. Иҷрои як қатор лоиҳаҳои калон ва қарорҳои тараққиёти баъзе соҳаҳо ва ноҳияҳоро боздоштан ё ба мӯҳлати дертар мавқуф гузоштан лозим мешавад. Ин корро кардан басо душвор буда, ин процесс азиятовар хоҳад шуд. Ҳаминро гуфтан кифоя аст, ки мувофиқи ҳисобҳои пешакӣ фақат дар як худи сохтмонҳои ҷудогонаи калон ва объектҳои калон андозаи инвеститсияро 27 миллиард сӯм кам кардан мумкин мебуд. Ҳамроҳи республикаҳои иттифоқӣ маҷмӯи чораҳои самарабахши кам кардани миқдори сохтмонҳои нотамомро анҷом додан лозим аст, ки ин бағоят зарур мебошад. Ин тадбир дар навбати аввал бинобар он зарур аст, ки бо афзоиши начандон зиёди маблағгузорӣ миқдори зиёдтари фондҳои асосиро ба кор андохтан мумкин мешавад.

Дар баробари тағьир додани фаъолияти инвеститсионӣ ба истифодаи механизми хоҷагидории принципан нав гузаштан лозим аст, ки мақсад аз он беҳтар шудани сифати бинокорӣ мебошад, зеро структураи ҳозира камбудиҳои калон дорад. Бисьёр камбудиҳои сохтмон оқибати амалияи ҳозираи маблағгузорӣ буда, мувофиқи он пули сохтмони объектҳо кор карда намешавад, балки бо иродаи ташкилотҳои болоӣ ҷудо карда мешавад. Албатта ҳамаи инро қатъиян тағьир додан лозим аст. Агар образнок карда гӯем, пул бояд соҳиб дошта бошад. Фақат дар ҳамин сурат пул эҳтиёткорона ва самарабахш истифода мешавад.

Нуктаҳои асосии механизми иқтисодии бинокорӣ муайян шудаанд. Албатта, ин нуктаҳо бояд бо назардошти фикру ақидаи ҳамаи республикаҳо аниқ карда шаванд. Ҳайати нави ҳукумат аз танқиди сахту одилонае, ки дар съезд баён шуд, хулосаҳои даркорӣ мебарорад. Дар соҳаи сохтмони асосӣ мо бояд ба дараҷаи тамаддун расем. Мо объектҳое месозем, ки даҳсолаҳо ва ҳатто асрҳои аср хизмат хоҳанд кард. Ин объектҳо савияи фазилат ва дониши техникии ҷамъияти ҳозираро инъикос хоҳанд кард.

**VII. Масъалаҳои тезонданн пешрафти илму техника ва муҳайё кардани муҳити мусоиди зисти инсон.** Рафиқон депутатҳо! Дар бораи масъалаҳои инкишофи илм ва техника мухтасар гап мезанам. Дараҷаи илмию техникии хоҷагии халқ хеле нобаробар буда, аз ҳам фарқи калон дорад. Мо, аз як тараф, дар баъзе соҳаҳои илм ва техника комьёбиҳои калон дошта бошем, аз тарафи дигар, дар бисьёр соҳаҳо аз ҷиҳати илмӣ ва технологӣ хеле ақиб мондаем, ки ин мувофиқи тасаввури имрӯза хилофи фикри солим аст.

Ин ҳолат ҳам сабабҳои объективӣ ва ҳам сабабҳои субъективӣ до-

рад. Вале механизми хоҷагидорӣ сабаби асосист. Механизми хоҷагӣ коллективҳоро водор намесозад, ки тарзу усулҳои навро ҷӯянд ва шароите муҳайё кунад, ки бидуни истифодаи комьёбиҳои илм ва техника беҳбудии моддӣ имконнопазир гардад.

Мо бояд роҳи такмили ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағгузориро дар соҳаи фаъолияти илмӣ ва конструкторӣ пеш гирем. Аз соли 1988 муассисаҳои илмии 23 соҳа аз рӯи ҳамин шартҳо кор мекарданд, соли ҷорӣ ҳамаи муассисаҳои илмӣ, аз ҷумла муассисаҳои илмии академия, мактабҳои олӣ ва ташкилотҳои илмии комплекси мудофиавӣ, ба ҳамин шартҳо мегузаранд. Дар баробари ҳамин таносуби аз ҷиҳати иқтисодӣ комилан асосноки маблағи бюҷет ва шартномаҳои хоҷагиро дар вусъати корҳои илмии амалӣ ва фундаменталӣ ёфтан бағоят муҳим аст. Комилан равшан аст, ки аз гузаштани муассисаҳои илмӣ ба кори шартҳои нави хоҷагидорӣ тадқиқоти куллии перспективӣ, ки аҳамияти умумидавлатӣ ва умумимиллӣ дорад, набояд зиён кашад. Маблағи ин тадқиқот бояд мисли пештара асосан аз ҳисоби бюҷети давлат дода шавад.

Як соли кори ташкилотҳои илмӣ аз рӯи шартҳои нав нишон дод, ки принципҳои механизми иқтисодӣ умуман дурусту самарабахшанд. Рост аст, ки механизми иқтисодӣ ҳанӯз баъзе ҷиҳатҳои манфӣ дорад, аз ҷумла музди кор беасос афзуда, нархи маҳсулоти илмию техникӣ баланд шуд, ин водор менамояд, ки ҷустуҷӯ ва тадқиқоти илмӣ кам шавад. Вале ин мамониатҳо бартарафшавандаанд. Вазифаи асосӣ ҳамин аст, ки мамлакат зудтар ба процессҳои тараққиёти имрӯзаи тамоми ҷаҳон расонда шавад. Ин пеш аз ҳама ба революцияи технологии дар хориҷа вусъатёбанда дахл дорад. Дар ин соҳа бисьёр ҷидду ҷаҳд кардан, иқтидори интеллектуалии бузурги моро пурра ба кор андохтан лозим аст.

Рафиқон! Масъалаҳои муҳайё кардани муҳити мусоиди иқомати инсон дар мамлакати мо масъалаҳои ҷиддианд. Ҳаракат барои амнияти экологӣ, ки дар мамлакат вусъат ёфтааст, аҳамияти торафт калони иҷтимоию сиёсӣ пайдо мекунад. Сабаби дар ин масъалаҳо хеле фаъол будани воситаҳои ахбори оммавӣ ва аҳолӣ фаҳмост. Мо пеш масъалаҳои экологии ноҳияҳои конкретиро ба муҳокимаи аҳли ҷамъият намегузоштем.

Бояд гуфт, ки миқдори зиёди корхонаҳои саноатии солҳои сиюм, чилум ва панҷоҳум сохташуда ба нормаҳои экологӣ мувофиқ набуданд. Дар бисьёр объектҳои саноатии нав ҳам процессҳои технологӣ ба талаботи ҳозира мувофиқ нест. Дар натиҷа дар бисьёр марказҳои калони саноатӣ вазъияти экологӣ басо номусоид шуд. Як худи партови моддаҳои зарарнок ба ҳавзаи ҳаво ҳоло қариб ба 100 миллион тонна мерасад.

Солҳои 1985 — 1988 қарорҳои ҳукумат дар бораи муҳофизат кардан ва оқилона истифода бурдани сарватҳои табиии Байкал ва кӯли Ладога, чораҳои иловагии пешгирӣ кардани олудашавии ҳавою объектҳои оби шаҳрҳои Челябинск, Магнитогорск, Қарабаш, Фарғона, Кемерово, Салават, Стерлитамак, Тольятти ва шаҳрҳои дигар қабул шуданд. Корҳои ба тарафи ҷануб равона кардани як қисми маҷрои дарьёҳои шимолӣ ва Сибирь, сохтмони гидроузели Рыжев ва канали Волга—Чограй бас шуданд. Дар бораи тадбирҳои ҳифзи табиати ҳавзаи баҳри Арал низ қарори комплексӣ қабул шуд. Доир ба ҳавзаи Волга ва Каспий тавсияҳо тайёр карда мешаванд. Майдони заповедникҳо аз соли 1985 инҷониб аз 18 миллион ба 21 миллион гектар расид.

Чунонки мебинем, чораҳои бисьёре андешида мешаванд. Вале масъалаҳо чунон бисьёр ғун шуда мондаанд, ки вазъияти экологиро дар муддати кӯтоҳ солим гардондан хеле душвор аст. Барои ин маблағу воситаҳои зиёде лозиманд. Масалан, мувофиқи ҳисобҳои пешакӣ барои иҷрои лоиҳаи программаи дарозмӯҳлати давлатии ҳифзи табиат дар сурати тараққиёти зарурии қувваҳои истеҳсолкунандаи мамлакат дар давоми се панҷсола 135 миллиард сӯм, яъне ҳар панҷсола 45 миллиард сӯ-

мӣ сарф кардан лозим мешавад ва ҳол он ки дар панҷсолаи ҷорӣ 15 миллиард сӯм пешбинӣ шудааст.

Вале гап на фақат ба пул аст. Барои истифодаи чунин маблағи калон корхонаҳои махсуси бинокорӣ барпо кардан ва технологияҳои аз ҷиҳати экологӣ тоза ва таҷҳизоти дахлдор сохтан лозим аст, ки ин басо мураккаб мебошад.

Аз байни ҳамаи масъалаҳои муҳиме, ки имрӯз аҳли ҷамъият мебардорад, масъалаҳои энергетикаи атомӣ, гидроэнергетика аҳамияти калон доранд. Аз рӯи ин масъалаҳо депутатҳо дархостҳои зиёде пеш гузошта, мурочиатномаҳои бисьёре навиштаанд. Сабаби ин ташвиш фаҳмост. Онҳо фалокати Чернобыль, нуқси станцияҳои электрии обӣ ва ғайраро дар назар доранд. Ин масъалаҳо чунон муҳиманд, ки ба тараққиёти минбаъдаи мамлакат бевосита дахл дошта, ба шароити зиндагонии одамони советӣ бевосита таъсир мерасонанд. Бинобар ҳамин онҳоро махсус мулоҳиза ва муҳокима кардан лозим. Ба фикри мо, ба программаи дарозмӯҳлати энергетикии СССР ислоҳҳои дахлдор дароварда, онро дар Совети Олии СССР муҳокима кардан ва ба муҳокимаи умумихалқӣ гузоштан лозим аст. **(Чапакзанӣ).**

Маҷмӯи масъалаҳои вазъияти Белоруссия, Украина ва Россияро баъди фалокати Чернобыль махсус муҳокима кардан лозим аст. Хулласи калом, маҷмӯи иқтидори истеҳсолию техникӣ, интеллектуалӣ, аз ҷумла иқтидори илми Академия, мактабҳои олӣ ва илми соҳавӣ бояд ба ҳалли масъалаҳои экологии мамлакат равона карда шавад. Корро тавре ташкил кардан лозим аст, ки вазъияти экологии минтақаҳои мамлакат қадам ба қадам беҳтар шавад.

Рафиқон! Ҳурмату эҳтироми комили озодӣ ва ҳуқуқҳои конституционӣ, шаъну шараф ва қадру қимати ҳар гражданини советӣ, қатъӣ риоя кардани принципи консолидацияи ҷамъият, гурӯҳҳои гуногуни иҷтимоию демографӣ ҳамеша асоси фаъолияти ҳукумат хоҳад буд. Ин хеле муҳим аст. Дар мамлакат тамоюлоти марказгурез қувват гирифта, корпатоию митингҳои мақсади иштироккунандагонашон шубҳанок бисьёр ташкил шуда, рӯҳияи миллатчигӣ аз ҷониби баъзеҳо дастгирӣ мешавад. Дар ин бобат фикри қатъӣ баён кардан мехостам: роҳ додан мумкин нест, ки ҳуқуқҳои инсон аз рӯи аломатҳои миллӣ ё ягон аломати дигар поймол мешуда бошад, ба анархия ва бемасъулиятӣ, ба халалдор шудани набзи кор, ба афзоиши ҷиноят ва ришвахӯрӣ роҳ додан норавост. Ҳукумати нав дар асоси ҳуқуқӣ ва риояи қатъии ҳамаи озодиҳои демократӣ дар роҳи дар мамлакат муҳайё шудани муҳити риояи қонун ва тартиботи ҷамъиятӣ, аз ҷумла дар асоси мустаҳкам шудану такмил ёфтани фаъолияти органҳои муҳофизи ҳуқуқ чораҳои қатъӣ меандешад.

Дар мамлакат процесси демократонӣ торафт авҷ мегирад. Ин процесс соҳаҳои нав ба нави ҳаёти одамонро фаро мегирад. Асоси демократӣ маъмул шуда истодааст. Ин ҳолат ҳам истеҳсолоту маданият ва ҳам муоширати гражданинҳоро дар бар мегирад. Системаи сиёсии мо, иқтисодиёт, муносибатҳои минтақавӣ торафт демократӣ мегардад.

Хулласи калом, дар мамлакате, ки ба ҳолати нави сифатии худ мегузарад, процессҳои солими вусъати фаъолияти шахс торафт авҷ мегирад. Вале диалектикаи ин вазъи ҷамъият таврест, ки дар баробари асосҳои демократӣ процессҳои демократии қалбакӣ низ вусъат меёбанд. Ин процессҳо ба устувории вазъияти давлат таъсири манфӣ расонда, интизомро суст карда, хилофи фикри солим боиси халалдор шудани тартиботи ҷамъият мегарданд. Бисьёр ташаббусҳои хубе, ки дар мамлакат сар шудаанд, ба сабаби бепарвоию бемасъулиятӣ ва дағалона поймол шудани талабҳои оддитарин то ба охир нарасида мемонанд. Дар мамлакат ҳодисаҳои фоҷиавӣ рӯй дода, дар рафти онҳо одамон ҳалок мешаванд. Аксари ин ҳодисаҳо оқибати бемасъулиятӣ ва кори супурдашударо хунукназарона иҷро кардани баъзе одамон, ба эътибор нагирифтани вазифаҳои оддитарини инсонӣ мебошад.

Мо дар роҳи барҳам додани чунин ҳодисаҳои ҳаёти ҷамъиятамон бешубҳа муваффақият ба даст меорем, ба шарте, ки дар ин кор тамоми халқ иштирок намояд. Партия демократонии ҷамъиятро ба сифати вазифаи муҳимтарин пеш гузошта, аз ин мафҳум қабл аз ҳама маънои комил ва зарурати риояи бошууронаи интизом, тартиботи бошууронаро дар назар дошт, ки дар сурати он гражданинҳои мамлакати бузургамон, тамоми аҳли ҷамъияти демократӣ дар аснои барпо кардани ҷамъияти демократӣ ва давлати ҳуқуқии ба принципҳои муттаҳидии ҷидду ҷаҳд асосёфта бояд тамоми чораҳоро бинанд, то ки мамлакат бо роҳи тараққиёт устуворонаю дилпурона пеш равад.

**VIII. Доктринаи нави мудофиавӣ ва тараққии иқтисодиёт.** Рафиқон депутатҳо! Масъалаҳои таъмини амнияти давлат ва роҳбарии умумӣ ба сохтмони Қувваҳои Мусаллаҳи СССР самти муҳимтарини кори ҳукумат мебошад. Зимни тартиб додани плани солҳои 1986 — 1990 бинобар вазъиятн байналхалқии ҳамонвақта ва мувофиқи доктринаи ҳарбӣ мо маҷбур будем, ки аз рӯи анъана барои мудофиа назар ба афзоиши даромади миллӣ суръати баландтари афзоиши хароҷоти мудофиаро пешбинӣ кунем.

Вале ташаббусҳои сулҳҷӯёнаи Давлати Советӣ, имзо шудани як қатор шартномаҳои кам ва маҳдуд кардани хелҳои ҷудогонаи яроқ, принципҳои доктринаи нави ҳарбии мудофиавӣ имкон дод, ки муносибатро ба ин масъала куллан тағьир диҳем. Бо назардошти ихтисороти тавсияшудаи хароҷот сарфаи умумии хароҷоти мудофиа дар ду соли оянда назар ба плани панҷсолаи тасдиқшуда қариб ба 30 миллиард сӯм хоҳад расид.

Шубҳае нест, ки съезд бояд дар бораи хароҷоти реалии мудофиа ахбороти пурра дошта бошад. Депутатҳои халқӣ фақат дар ҳамон сурат дар бораи хароҷот тасаввур дошта метавонанд. Ин тасаввури онҳо имкон медиҳад, ки дар муҳокима ва муайян намудани хароҷоти ҳарбӣ фаъолона иштирок намоянд. Чунончи, соли 1989 маблағи умумии 77,3 миллиард сӯм ба мақсадҳои зерин сарф карда шавад: барои хариди яроқу техника — 32,6 миллиард сӯм; барои корҳои тадқиқоти илмӣ ва таҷрибавию конструкторӣ — 15,3 миллиард сӯм; барои сариштаи армия ва флот — 20,2 миллиард сӯм; барои сохтмони ҳарбӣ — 4,6 миллиард сӯм; барои нафақаи хизматчиёни ҳарбӣ — 2,3 миллиард сӯм; хароҷоти дигар ба 2,3 миллиард сӯм хоҳад расид.

Ба шарҳу эзоҳи ин маълумот шояд ҳоҷат набошад. Мо ният дорем, ки бо роҳи яроқпартоӣ устуворона пеш рафта, муваффақ шавем, ки вазни қиёсии хароҷоти мудофиа дар даромади миллӣ то соли 1995 якуниму ду баробар кам шавад. Бояд умедвор шуд, ки ин масъала дар фаъолияти Совети Олии СССР мақоми махсус хоҳад дошт.

Ҳукумат собитқадамона кам шудани хароҷоти мудофиаро ба назар гирифта, кӯшиш менамояд, ки Қувваҳои Мусаллаҳи Советиро бо тамоми чизи зарурӣ таъмин намояд ва дар баробари ҳамин принципи кифоияти оқилонаро риоя кунад. Армия зодаи халқи советист ва он бояд ҳамаҷониба дастгирӣ карда шавад. **(Чапакзанӣ).**

Конверсияи босуръати истеҳсолоти ҳарбӣ, ки мақсад аз он барои иҷрои вазифаҳои иҷтимоию иқтисодӣ истифода кардани корхонаю захираҳои озодшуда мебошад, зарурати ҳатмист. Ин тадбирҳо имкон медиҳанд, ки истеҳсоли таҷҳизоти комплекси агросаноатӣ, саноати сабук, муассисаҳои савдо ва хӯроки умумӣ хеле (1,5—2 баробар) зиёд карда шавад. Ба туфайли тадбирҳои мазкур соли ҷорӣ структураи истеҳсолоти комплекси мудофиавӣ тағьир дода шуд. Суръати афзоиши маҳсулоти гражданӣ ва молҳои истеъмоли халқ дар ин соҳа назар ба суръати афзоиши маҳсулоти ҳарбӣ 2 баробар зиёд аст.

Бо таъсири конверсия структураи истеҳсолоти комплекси мудофиавӣ куллан тағьир меёбад. Агар ҳоло вазни қиёсии маҳсулоти гражданӣ дар ҳаҷми умумии маҳсулоти соҳаҳо ба 40 фоиз мерасида бошад, дар

охири панҷсолаи ҷорӣ ба 46 фоиз ва дар соли 1995 ба бештар аз 60 фоиз хоҳад расид. Дар асоси қарорҳои ба қонеъ гардондани талаботи иҷтимоӣ бештар эътибор додани хоҷагии халқ ба соҳаҳои мудофиавӣ супориш дода шуд, ки зудтар хелҳои нави маҳсулоти гражданӣ ва молҳои мураккаби рӯзгор офаранд, ки дар истеҳсоли онҳо илм бештар истифода мешуда бошад.

Ин ҳолат дар навбати аввал ба техникаи тиббӣ дахл дорад. Соли 1989 корхонаҳои соҳаҳои мудофиавӣ қариб 240 миллион сӯмина техникаи тиббӣ мебароранд ва дар оянда истеҳсоли он соле камаш ба 1 миллиард сӯм расонда хоҳад шуд. Совети Вазирон аҳамияти махсуси бо техникаи гуногуни тиббӣ таъмин намудани инвалидон ва душвориҳои протезсозиро (дар ин бора дар съезд дуруст ва бо сӯзу гудоз сухан ронда шуд) ба назар гирифта, ба наздикӣ қарор қабул кард, ки истеҳсоли он ба корхонаҳои муҳими машғули кайҳон супурда шавад. **(Чапакзанӣ).**

Комплекси мудофиавӣ бояд ба кори бо молҳои маданию рӯзгор таъмин намудани аҳолӣ бештар ҳисса гузорад. Ҳоло кормандони комплекси мудофиавӣ соле қариб 30 миллиард сӯмина чунин мол мебароранд, ки ин ба 22 фоизи миқдори умумии чунин молҳои дар мамлакат истеҳсолшаванда баробар аст. Афзоиши истеҳсоли ин молҳо соли 1990 ба 33 фоиз мерасад. Мо умед дорем, ки комплекси мазкур дар панҷсолаи сенздаҳум 250 — 270 миллиард сӯмина мол бароварда, супориши панҷсолаи ҷориро ду баробар зиёд иҷро хоҳад кард.

Дар бораи сохтану ба манфиати мудофиа ва хоҷагии халқ истифода бурдани техникаи кайҳонӣ махсус сухан ронданро зарур медонам. Ба съезд маълумоти доир ба хароҷоти иҷрои программаҳои кайҳонӣ ҳам мисли хароҷоти мақсадҳои мудофиа бояд арз шавад.

Пас, барои ин мақсад чӣ қадар маблағ сарф мешавад? Рақамҳоро ба ҳисоби миллиард сӯм баён мекунам. Барои татбиқи масъалаҳои хоҷагии халқ ва илмии кайҳон — 1,7; барои масъалаҳои ҳарбии кайҳон — 3,9; системаи кайҳонии истифодаи бисьёркаратаи «Буран» — 1,3; ҷамъ — 6,9 миллиард сӯм сарф мешавад.

Саволе пайдо мешавад, ки оё қусури ин хароҷот мебарояд. Аз ин хусус гуфтан мумкин аст, ки як худи иҷрои программаҳои кайҳонии таъиноти ҳарбӣ (аз рӯи ҳисоби мутахассисони вазорати мудофиа) иқтидори қувваҳои мусаллаҳи моро 1,5—2 баробар зиёд мекунад. Дар баробари ҳамин вазифаи асосӣ он аст, ки комьёбиҳои техникии кайҳонӣ ба хизмати хоҷагии халқ гузошта, барои ҳалли масъалаҳои иҷтимоӣ ин техника бештар истифода шавад. Дар ин бобат имкониятҳои бузург ҳастанд. Фақат як масъала — масъалаи телефонгузарониро гирем. Мо ин масъаларо дар шароити мамлакатамон бо усулҳои муқаррарӣ боз дар давоми чандин соли дигар иҷро нахоҳем кард. Кайҳон ба мо имкон медиҳад, ки бо роҳи дигари босуръаттар пеш равем, ин масъала, аз ҷумла дар соҳаи телевизион айнан ҳамин тавр ҳал шуда, ҳоло 94 фоизи аҳолии мамлакат барномаҳои телевизионро тамошо мекунанд.

Бояд масъалаи зеринро ҳам баён кунам. Дар рӯҳи бозсозӣ ва вусъати ошкорбаёнӣ тарзи тартиб додан ва қабул кардани қарорҳои доир ба масъалаҳои мудофиавӣ куллан тағьир меёбад. Ин қарорҳо ҳам мувофиқи тартибе муҳокима хоҳанд шуд, ки плани давлатӣ ва бюҷет аз рӯи ҳамин тартиб муҳокима мешаванд.

Дар асоси татбиқи сиёсати берунии бамулоҳиза ва ҳамаҷониба андешидашуда таъмин кардани шароити осоиштаи ҳаёти насли ҳозира ва наслҳоиояндаи одамони советӣ вазифаи асосии мост дар назди халқ. Шубҳае нест, ки ташаббусҳои сулҳҷӯёнаи советӣ афзуда, роҳи ба таври ҷиддӣ солим гардондани муносибатҳои байналхалқӣ торафт фаъолонатар пеш гирифта мешавад. Ҳукумат вазифаи муҳимтарини худро иборат аз он медонад, ки ин роҳ устуворона пеш гирифта, рӯҳи эътимод, ҳамфикрӣ ва ҳамкории байни ҳамаи мамлакатҳо ҳамаҷониба пойдор гардонда шавад.

**IX. Фаъолияти берунии иқтисодӣ ва вазъияти валютии мамлакат.** Рафиқон! Мухтасар дар бораи фаъолияти берунии иқтисодӣ ва аҳволи валютии мамлакат. Мақсад аз чораҳои ин соҳа ҳамин буд, ки иқтисодиёти мо бештар дастрас буда, ҳамаи корхонаю иттиҳодияҳо, ташкилотҳо, аз он ҷумла ташкилоту корхонаҳои кооперативӣ ҳам имконият дошта бошанд, ки дар тақсимоти байналхалқии меҳнат иштирок намоянд.

Ҳозир, ки ҳама ҳуқуқ дорад аз бозори берунӣ истифода барад, дар мамлакат бештар аз 2 ҳазор иштироккунандаи фаъолияти берунии иқтисодӣ ба қайд гирифта шуд. Дар хоки СССР қариб 460 корхонаи муштарак таъсис ёфтааст. Бо шарикони хориҷӣ — бо корхонаҳои мамлакатҳои аъзои СЭВ ду ҳазор шартномаи робитаи бевосита имзо шудааст.

Стратегияи вусъати робитаҳои берунии иқтисодии СССР муайян шудааст. Гузаштан аз шаклҳои анъанавии савдо ба ҳамкории ҳамаҷониба дар соҳаи илм, техника ва истеҳсолот ҷиҳати асосии ин стратегия мебошад. Хеле тағьир додани структураи экспорт, дар он хеле афзудани миқдори маҳсулоти тайёр пешбинӣ шудааст. Дар соҳаи импорт хариди таҷҳизоти реконструкция ва модернизация афзалтар дониста мешавад.

Вале вазъияти фаъолияти берунии иқтисодӣ ҳоло мураккаб аст. Соли 1988 экспорт назар ба соли 1985 7,6 фоиз, импорт 6,3 фоиз кам шуд. Қусури талафотеро, ки бинобар паст шудани нархи ҷаҳонии нафт (аз 160 сӯми соли 1985 соли 1988 ба 60 сӯм фуромадани нархи 1 тонна нафт), маҳсулоти нафт ва газ, ки дар давоми се соли охир ба ҳисоби як худи валютаи конвертӣ қариб ба 25 миллиард сӯм расид, мамлакат дид, аз ҳисоби афзудани мадохилот аз экспорти маҳсулоти тайёр баровардан муяссар нашуд.

Вазъият имкон намедиҳад, ки аз хориҷа харидани бисьёр хелҳои маҳсулотро бас кунем. Масалан, дар зарфи се соли аввали панҷсола қариб 31 миллиард сӯмина молҳои озуқавӣ ва ашьёи хоми он харида шуд. Соли ҷорӣ барои импорти молҳои истеъмолӣ ва озуқа қариб 22 миллиард сӯм, аз ҷумла фақат барои хариди ғалла ва озуқа бештар аз 5 миллиард сӯми валюта сарф хоҳад шуд.

Мисли пештара калон будани талабот ба маҳсулоти хориҷӣ ва маҳдуд будани имконияти пардохт боиси он шуд, ки қарзи СССР бо валютаи қатъӣ назар ба мадохилоти солонаи экспорти молу хизмат бештар аз ду баробар зиёд мебошад. Бинобар ҳамин мо маҷбурем, ки қарзи кӯтоҳмуддат гирем, зимнан бояд гуфт ки вақтҳои охир торафт бисьёртар қарз мегирифтагӣ шудаем. Барои адои фоизи ин қарз акнун мадохилоти фурӯши нафт кифоя нест.

Ҳукумат чунин мешуморад, ки қарзи аз ҳад калони хориҷӣ оқибати вазнини иқтисодӣ ва сиёсӣ хоҳад дошт. Мо бе ин ҳам дар ин бобат аз ҳадди имконпазир гузаштаем — яъне таносуби 25 фоизаи пардохти адои кредит ва мадохилоти валюта, ки дар амалияи байналхалқӣ раво дониста мешавад, риоя намешавад. Равшан аст, ки дар масъалаи қарз хеле эҳтиёткор шудан лозим. Агар умуман гӯем, ман вазифаро аз он иборат медонам, ки кори ҳукумати нав бояд ба он нигаронда шавад, ки ҳолати аз процессҳои хоҷагии ҷаҳонӣ дур будани иқтисодиёти мо қатъиян бартараф карда шавад ва ҳол он, ки ин процессҳо чандин сол боз давом доштанд. Мисли пештара ба мустаҳкам шудани муносибат бо мамлакатҳои социалистӣ, ба интеграцияи социалистии иқтисодӣ бештар диққат дода хоҳад шуд.

Дар хотима гуфтан мехоҳам, ки мо бояд дар вазъияти сифатан тағьирьёфтаи сиёсӣ амал карда, бо Советҳои депутатҳои халқӣ ва органи олии ҳокимияти онҳо, ки ҳақиқатан демократӣ мебошанд, кор кунем. Ҷиҳати фарқкунандаи ҳукумате, ки барпо мешавад, ҳамин аст, ки вай дар шароити нав органи комилҳуқуқи ҳокимияти халқ мегардад. Фақат

дар ҳамин сурат вай гарави боэътимоди бечунучаро иҷро шудани иродаи халқ шуда метавонад.

Партия концепцияи ленинии социализмро чун эҷодиёти пуравҷи омма, чун ҷамъияте қатъӣ пеш гирифтааст, ки дар асоси принципҳои нави ҳақиқатан инсондӯстона инкишоф меёбад. Минбаъд тамоми таҷрибаю ғайрати халқ, ваҳдати комили сиёсат ва эҳтиёҷоту манфиати ҳаррӯзаи мардум такьягоҳи мо хоҳад шуд. Худи дина ташаббуси шахсӣ, хусусиятҳои минтақавӣ, гуногунии маданият ва номуқаррарӣ будани тафаккур фақат мамониати сари роҳи идораи роҳи бюрократӣ дониста мешуд. Имрӯз ҳамаи ин сарчашмаи асосии орзую умед ва некбинии мост.

Дилпурам, ки мо бо роҳи дигаргунсозиҳои сиёсӣ ва иқтисодӣ устуворона ва собитқадамона пеш рафта, дар ниҳояти кор, масъалаҳои муҳимтарини иҷтимоии худро ҳал мекунем. Вале ҳамаи он чи ки мо дар соҳаи моддӣ иҷро мекунем ва ҳамаи ин ҳарчанд муҳим бошад ҳам, мо сарвати пурқиматтаринамон — мероси маданӣ ва маънавии халқро набояд аз даст диҳем. Зеро халқе, ки аз мероси маънавиаш маҳрум мешавад, пешомади таърихӣ нахоҳад дошт.

Аз ҳамин нуқтаи назар, ман ақидаеро, ки депутат Дмитрий Сергеевич Лихачёв баён кард, аз сидқи дил дастгирӣ менамоям. Вай гуфт, ки бе маданият дар ҷамъият ахлоқи принципӣ ҳам нахоҳад шуд, агар ахлоқ набошад, қонунҳои иҷтимоӣ ва иқтисодӣ ҳам амал намекунанд. Дараҷаи пасти маданият ба ҳаёти ҷамъиятӣ, ба кори давлатӣ, ба муносибатҳои миллӣ таъсири бад мерасонад. Ҳукумат барои инкишофи базаи моддии маданият, матбуот, воситаҳои дигари ахбори оммавӣ ҳамаи чораҳоро хоҳад дид ва ҳар ташаббуси муфид, кӯшишу ғайрати эҷодии ғанӣ гардондани мероси маданий халқ ва иқтидори интеллектуалии ҷамъият аз ҷониби мо дастгирӣ хоҳад шуд. **(Чапакзанӣ).**

* * *

Рафиқон! Дар мамлакат бисьёр масъалаҳои иҷтимоию иқтисодӣ ғун шуда мондаанд, ки инро аз рӯи мубоҳиса дар съезд дидан мумкин аст. Ҳамаи ин масъалаҳо сазовори диққату эътибори ҷиддианд. Онҳоро бо кӯшишу ғайрати ҳамаҷониба, кори самарабахши тамоми хоҷагии халқ ва ҳар кас ҳал кардан мумкин аст. Мо барои ҳалли ин масъалаҳо бояд муттаҳид шавем. Фақат муттаҳидӣ ва хиради халқ мамлакатро аз аҳволи вазнин раҳо карда метавонад.

Мо бояд барои амалӣ шудани сиёсати партия дар роҳи навсозии ҷамъияти советӣ кори бузургеро иҷро кунем. Ин корро фақат дар шароити устувории сиёсии давлат, ба шарофати кӯшишу ғайрати муттафиқонаи ҳамаи халқҳои мамлакатамон ба сомон расондан мумкин аст. Ҳайати нави Совети Вазирони СССР тамоми унсурони муфиди солҳои пеш ғуншуда, тамоми дастурҳоеро, ки съезди депутатҳои халқӣ муайян менамояд, истифода бурда, дар ҳамин асос кӯшиш менамояд, ки мамлакат бо роҳи бозсозӣ ва прогресс устуворона ва босуръат пеш равад.

Ҳамин аст тамоми маънои кори мо. **(Чапакзанӣ).**

*Қарори Съезди депутатҳои халқии Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ*

# ДАР БОРАИ ТАСДИҚИ РАИСИ СОВЕТИ ВАЗИРОНИ СССР

Съезди депутатҳои халқи СССР **қарор мекунад:**

рафиқ **Рыжков** Николай Иванович Раиси Совети Вазирони СССР тасдиқ карда шавад.

# Николай Иванович РЫЖКОВ

Николай Иванович Рыжков 28 январи соли 1929 дар деҳаи Дылеевкаи райони Дзержинскии вилояти Донецк дар оилаи коргар таваллуд шудааст. Соли 1950 техникуми мошинсозии Краматорск, соли 1959 Институти политехникии Урал ба номи С. М. Кировро хатм кардааст. Аз соли 1956 аъзои КПСС мебошад.

Фаъолияти меҳнатиро соли 1950 дар «Уралмаш» ҳамчун устои смена сар кардааст. Солҳои минбаъда дар ҳамин завод сардори участка, сардори цех, саркафшергар, ҷонишини директор, аз соли 1965 саринженер шуда кор кард. Аз соли 1970 директори заводи мошинҳои вазнини Урал ба номи С. Орҷоникидзе буд.

Солҳои 1971 — 1975 вазифаи директори генералии иттиҳодияи истеҳсолии «Уралмаш»-ро ба ҷо меовард. Аз соли 1975 ҷонишини якуми вазири мошинсозии вазнин ва нақлиётии СССР, аз соли 1979 ҷонишини якуми раиси Госплани СССР буд. Аз моҳи ноябри соли 1982 котиби КМ КПСС буд ва дар як вақт солҳои 1982 — 85 вазифаи мудири шӯъбаи иқтисодиёти КМ КПСС-ро иҷро мекард.

Моҳи сентябри соли 1985 Раиси Совети Вазирони СССР таъин гардид. Депутати Совети Олии СССР даъватҳои нӯҳуму ёздаҳум буд. Депутати халқи СССР, депутати Совети Олии РСФСР аст.

Аз соли 1981 аъзои Комитети Марказии КПСС мебошад. Вакили съездҳои XXIV, XXVI ва XXVII ва Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС буд. Моҳи апрели соли 1985 аъзои Бюрои Сиёсии КМ КПСС интихоб гардид.

7 июни соли 1989 Совети Олии СССР Раиси Совети Вазирони СССР таъин кард ва 8 июнь Съезди депутатҳои халқи СССР ба ин вазифа тасдиқ намуд.

Бо ду ордени Ленин, ордени Революцияи Октябрь, бо ду ордени Байраки Сурхи Меҳнат ва медальҳо мукофотонида шудааст. Ду карат лауреати мукофоти давлатии СССР мебошад.

Н. И. Рыжков тарафдори қатъии сиёсати бозсозӣ ва навсозии ҷамъияти советӣ аст. Дар масъалаҳои инкишоф додани демократия, ошкорбаёнӣ, ривоҷи ислоҳоти иқтисодӣ ва процесси сиёсати мамлакат мавқеи принципиро ишғол мекунад.

## *Қарорҳои Съезди депутатҳои халқии Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ*

### ДАР БОРАИ ТАСДИҚИ РАИСИ СУДИ ОЛИИ СССР

Съезди депутатҳои халқи СССР **қарор мекунад:**
рафиқ **Смоленцев** Евгений Алексеевич Раиси Суди Олии СССР тасдиқ карда шавад.

### ДАР БОРАИ ТАСДИҚИ САРҲАКАМИ ДАВЛАТИИ СССР

Съезди депутатҳои халқи СССР **қарор мекунад:**
рафиқ **Матвеев** Юрий Геннадиевич Сарҳакамы давлатии СССР тасдиқ карда шавад.

### ДАР БОРАИ ТАСДИҚИ РАИСИ ҚОМИТЕТИ НАЗОРАТИ ХАЛҚИ СССР

Съезди депутатҳои халқи СССР **қарор мекунад:**
рафиқ **Колбин** Геннадий Васильевич Раиси Қомитети назорати халқи СССР тасдиқ карда шавад.

### ДАР БОРАИ ТАСДИҚИ ПРОКУРОРИ ГЕНЕРАЛИИ СССР

Съезди депутатҳои халқи СССР **қарор мекунад:**
рафиқ **Сухарев** Александр Яковлевич Прокурори генералии СССР тасдиқ карда шавад.

## *Қарори Совети Иттифоқи Совети Олии СССР*

### ДАР БОРАИ ИНТИХОБИ РАИСИ СОВЕТИ ИТТИФОҚ

Совети Иттифоқ **қарор мекунад:**
**Примаков** Евгений Максимович — депутати халқи СССР аз Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ Раиси Совети Иттифоқ интихоб карда шавад.

## *Қарори Совети Миллатҳои Совети Олии СССР*

### ДАР БОРАИ ИНТИХОБИ РАИСИ СОВЕТИ МИЛЛАТҲО

Совети Миллатҳо **қарор мекунад:**
**Нишонов** Рафиқ Нишонович депутати халқи СССР аз округи миллии территориявии интихоботии Ленинград рақами 123, РСС Ӯзбекистон Раиси Совети Миллатҳо интихоб карда шавад.

## *Қарори Совети Олии СССР*

### ДАР БОРАИ КОМИТЕТҲОИ СОВЕТИ ОЛИИ СССР

Совети Олии Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ **қарор мекунад:**

1. Комитетҳои зерини Совети Олии СССР барпо карда шаванд:

Комитет оид ба корҳои байналхалқӣ;

Комитет оид ба масъалаҳои мудофиа ва бехатарии давлатӣ;

Комитет оид ба масъалаҳои қонунгузорӣ, қонун ва тартиботи ҳуқуқӣ;

Комитет оид ба масъалаҳои кори Совети депутатҳои халқӣ, инкишофи идоракунӣ ва худидоракунӣ;

Комитет оид ба масъалаҳои ислоҳоти иқтисодӣ;

Комитет оид ба масъалаҳои сохтмон ва меъморӣ;

Комитет оид ба илм, маорифи халқ, маданият ва тарбия;

Комитет оид ба муҳофизати саломатии халқ;

Комитет оид ба корҳои занон, муҳофизати оила, модар ва кӯдак;

Комитет оид ба корҳои ветеранҳо ва инвалидон;

Комитет оид ба корҳои ҷавонон;

Комитет оид ба масъалаҳои экология, истифодаи рационалии захираҳои табиӣ;

Комитет оид ба масъалаҳои ошкорбаёнӣ, ҳуқуқ ва муроҷиати граждaнинҳо.

2. Комитетҳои Совети Олии СССР то қабули акти ҳуқуқӣ, ки фаъолияти комитетҳоро муайян мекунад, аз рӯи низомномаи комиссияҳои доимии Совети Иттифоқ ва Совети Миллатҳои Совети Олии СССР доир ба принципҳои асосӣ ва тартиби кор, ҳуқуқу вазифаҳои онҳо амал кунанд.

## *Қарори Совети Иттифоқи Совети Олии СССР*

### ДАР БОРАИ КОМИССИЯҲОИ ДОИМИИ СОВЕТИ ИТТИФОҚ

Совети Иттифоқ **қарор мекунад:**

Дар ҳайати Совети Иттифоқ комиссияҳои зерини доимӣ барпо карда шаванд:

комиссияи планкашӣ ва бюҷетию молиявӣ;

комиссияи оид ба масъалаҳои тараққиёти саноат, энергетика, техника ва технология;

комиссияи оид ба масъалаҳои нақлиёт, алоқа ва информатика;

комиссияи оид ба масъалаҳои меҳнат, нарх ва сиёсати иҷтимоӣ.

## *Қарори Совети Миллатҳои Совети Олии СССР*

### ДАР БОРАИ КОМИССИЯҲОИ ДОИМИИ СОВЕТИ МИЛЛАТҲО

Совети Миллатҳо **қарор мекунад:**

Дар Совети Миллатҳо комиссияҳои доимии зерин ташкил карда шаванд:

комиссия оид ба сиёсати миллӣ ва муносибати байни миллатҳо;

комиссия оид ба масъалаҳои тараққиёти иҷтимоию иқтисодии республикаҳои иттифоқию автономӣ, вилоятҳои автономӣ ва округҳо;

комиссия оид ба молҳои истеъмоли халқ, савдо, хизмати коммуналию маишӣ ва дигар намудҳои хизмат ба аҳолӣ;

комиссия оид ба масъалаҳои инкишофи маданият, забон, анъанаҳои миллӣ ва интернационалӣ, муҳофизати мероси таърихӣ.

## Нутқи депутат Қ. МАҲКАМОВ, котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон

### *(округи интихоботии территориявии Душанбе)*

Рафиқи мўҳтарам раис, рафиқон депутатҳои мўҳтарам! Ҳамчун депутати халқи СССР, ки манфиати интихобкунандагони пойтахти Тоҷикистонро ҳифз мекунам, тезисро дар бораи формулаи тараққии федерацияи «Маркази қавӣ—республикаҳои қавӣ» дастгирӣ мекунам. Дар айни замон мехостам, ки баъзе фикрамро перомуни амалӣ намудани ин тезиси дорои маънои чуқур баён кунам.

Вақтҳои охир дар матбуот оиди бозсозии муносибатҳои хоҷагии байни ноҳияҳои мамлакат материалҳои зиёде чоп мешавад. Дар ин материалҳо ва дар бисьёр ҳуҷҷатҳои дигари расмӣ чунин фикре басо равшан ба назар мерасад, ки ба ном республикаҳои «ашьёи хом» ҷорӣ намудани принципҳои ҳисоби хоҷагии территориявиро хомўшона бойкот мекунанд. Таъкид мекунам, ки принципҳоро. Ин тамоман нодуруст аст. Концепцияи худмаблағгузорӣ ва худидоракунии республикаҳоро умуман дастгирӣ карда, дар айни замон барои амалӣ шудани он се шарт ҳатмист.

Якум. Ислоҳоти ҳатмии нархи яклухт ва харид.

Дуюм. Гузаштан ба принципҳои ҳисоби хоҷагӣ фақат дар доираи тамоми мамлакат. Дар ин бахш чунин фикре дуруст ба назар мерасад, ки дар съезд дар бораи имконпазирии ҳалли вазифаҳои принципиалии иқтисодӣ дар ҳудуди воҳидҳои маҳдуди хоҷагӣ баён шуд.

Ва дар охир, сеюм. Гузоштани таҳкурсии ҳуқуқӣ дар шакли қонуни муносибатҳои хоҷагӣ байни территорияҳо дар системаи федерацияи давлатӣ.

Ман чунин мешуморам, ки бидуни ҳалли ин се масъала расидан ба мақсадамон дар гумон аст. Маълум аст, ки вақтҳои охир экология яке аз мавзўъҳои пурташвиштарини баромадҳои матбуот, радио ва телевизион гардид. Илова бар ин дар қатори бисьёр соҳаҳои хоҷагии халқ аксаран экологияро бо сохтмони иншоотҳои станцияҳои электрии обӣ алоқаманд медонанд. Албатта, аҳамияти проблемаҳои экологиро касе инкор намекунад. Вале ҷамъият бидуни доимо мустаҳкам намудани асоси иншоотҳои энергетикӣ пеш рафта наметавонад. Ин ҳам ҳақиқати баҳснопазир аст.

Солҳои наздиктарин бояд дар республика барои бо кор таъмин намудани ресурсҳои афзояндаи меҳнатӣ бештар аз 150 ҳазор ҷои кор фароҳам оварда шавад. Ин проблемаро дар шароити кам будани замин, ки он ба ҳар сари аҳолӣ фақат 0,11 гектар замини обӣ рост меояд, асосан метавон аз ҳисоби сохтани корхонаҳои нав ҳал намуд. Инро бидуни энергияи электр чӣ тавр ҳал кард?

Ба ин муносибат якчанд сухан дар бораи станцияи электрии обии Роғуни дарьёи Вахш, ки дар республика сохта мешавад. Сохтмон бисьёр масъалаҳоро ба миён овард, боиси баҳсу мунозараи шадиде ро-

ҷеъ ба баландии сарбанд, минтақае, ки зери об мемонад ва махсусан тақдири минбаъдаи муҳоҷирон гардид.

Ҳоло онҳо бо назардошти имкониятҳои иқтисодӣ ва экологӣ баррасӣ ва ҳал мешаванд. Вале ба ин муносибат аз хусуси он нагуфтан мумкин нест, ки нормативҳои мавҷудаи додани товони боғу токзор ва ғайраи сокинони минтақае, ки маҳалли сукунати онҳо зери об мемонад, кайҳо боз мебоист таҷдиди назар мешуд, зеро онҳо яке аз манбаъҳои даромади ин аҳолӣ мебошанд. Охир махфӣ нест, ки ин нормативҳое, ки бист-сӣ сол пештар қабул шуда буданд, ба воқеияти имрӯзаамон тамоман мувофиқат намекунанд. Ба фикри мо, одамон талабҳои комилан асосноку барҳақ ба миён мегузоранд ва мо ҳақ надорем, ки онҳоро инкор кунем.

Паҳлӯи дигари ин масъала низ ҳаст. Солҳои зиёдест, ки республика дар тараққии гидроэнергетикаи хурд пеш рафта наметавонад. Ҳоло ин проблема басо муҳим мегардад, ки сабаби он қарори зайл аст. Дар солҳои 30—40-ум барои ҳалли проблемаи аз нигоҳи истеҳсоли пахта мустақилият пайдо кардани мамлакат садҳо ҳазор нафар одамони кӯҳистони республика барои аз худ намудан ва рӯёндани пахта ба водиҳои беодам кӯчонда шуда буданд. Акнун, ки проблемаи озуқаворӣ басо кӯндаланг меистад, мо маҷбурем, ки боз кӯҳистонро истифода бурда, барои ин аҳолии зиёдатии водиҳоро ба кӯҳистон кӯчонем.

Садҳо посёлкаҳои нав пайдо мешаванд. Онҳо одатан дар водиҳои соҳилҳои дарьёю наҳрҳо барпо мешаванд. Дар чунин шароит саволе ба миён меояд, ки кадом чиз ба мақсад мувофиқтар аст. Аз байни кӯҳу дара ба масофаи садҳо километр кашидани хатти электр ва ё дар он ҷойҳо бо истифодаи ресурсҳои табиии энергетикӣ сохтани станцияҳои хурди электрии обӣ. Маълум аст, ки дар бисьёр мамлакатҳо аз қабили Швеция, Австрия ва ғайра чунин станцияҳои хурд қариб 100 фоиз истифода мешаванд. Ман аз ин пеш масъалаи мазкурро ба муҳокимаи Съезди XXVII партия гузошта будам. Бештар аз се сол гузашту кор қадаме пеш нарафт. Аз афташ, ҳашаматпарастӣ, ҳукмфармоии манфиати идоравӣ ҳанӯз ҳам рафъ нашудааст. Пешомади ин соҳа ҳанӯз хурсандиовар нест. Чунон ки ба мо маълум аст, Вазорати сохтмони мошинҳои соҳаи энергетика ҳатто ба истеҳсоли гидротурбинаҳои иқтидорашон хурд шурӯъ карданӣ нест. Дар айни замон худи ҳоло дар республикаи мо зарурати ҷиддӣ ва асосноки барои садҳо деҳаҳое сохтани 27 ГЭС-и иқтидорашон хурд мавҷуд аст, ки дар даврони мо аз энергияи электр ва ҳамаи он чӣ ки энергияи электр медиҳад, маҳруманд. Ба фикрам, ин масъала диққати на фақат республикаи моро ба худ ҷалб мекунад ва он бояд ба дараҷаи умумидавлатӣ ҳал шавад. Мехоҳам диққати депутатҳои халқро боз ба як масъалае ҷалб намоям, ки аҳамияташ доимо меафзояд. Роҳи бозсозии робитаҳои хоҷагии байни корхонаҳо, территорияҳо, соҳаҳо, ки асоси онҳоро муносибатҳои молию пулӣ ташкил медиҳанд, аз нигоҳи стратегӣ, бешубҳа, дуруст аст. Ба коллективҳои меҳнатӣ додани мустақилият, ривоҷи шаклҳои гуногуни ташкили меҳнат, гузаштан ба савдои яклухт ва тадбирҳои дигар ҳатман боиси натиҷаҳои самарабахши иқтисодӣ мешаванд ва аллакай шуда истодаанд. Вале, ғайр аз вазифаҳои стратегӣ, масъалаҳои дорои хусусияти тактикӣ низ ҳастанд, ки баъзан талаб мекунанд, барои ба даст овардани муваффақияти умумӣ муваққатан гузашт кунем.

Ман пеш аз ҳама аз хусуси системаи имрӯз ба миёномадаи таъминоти моддию техникӣ сухан меронам. Гап дар он аст, ки имрӯз ба савдои яклухт ва хеле ривоҷ додани ба ном робитаҳои мустақим дар шароити камчинии қатъитарин аз рӯи аксарияти томи мавқеъҳо сурат мегирад. Монополизми молдиҳандагон заррае маҳдуд нашудааст. Ширкатҳои рақобаткунанда ҳанӯз ташкил наёфтаанд. Ҳамаи ин боиси аз

ҳоло дида бештар афзудани ҳукмфармоии соҳибони маҳсулоти камчин мегардад.

Армияи идоракунанда, ки ҳукми қонунӣ пайдо кардааст ва дар баробари ин, бояд рӯирост гӯям, ки худпарастии гурӯҳӣ хеле афзуд. Ман ин хел гуфта талабҳои аз ҳад зиёди молдиҳандагонро ҳангоми имзои шартномаҳои барои онҳо додани масолеҳи бинокорӣ, озуқа, воситаҳои нақлиёт ва ғайраро дар назр дорам. Ана, яке аз мисолҳо, дар Тоҷикистон комбинати заршӯӣ сохта мешавад, ки навбати якуми он соли оянда бояд ба истифода дода шавад. Тибқи робитаҳои мустақим бо таҷҳизоту масолеҳи зарурӣ таъмин намудани ин сохтмон бояд масъалаҳои дар мӯҳлати пешбинишуда сохтану додани онҳо бо чил заводи маҳсулотдиҳандаи панҷ вазорати иттифоқ бояд ҳал шавад. Дар асл медонед чӣ шуд? Бисьёр заводҳо аз имзои шартномаҳо рӯ мегардонанд, мавҷуд набудани робитаҳои тӯлониро баҳона мекунанд. Корхонае, ки акнун сохта мешавад, чӣ тавр ин хел робитаҳои тӯлонӣ барқарор мекардааст? Дигарон ба ивази ин маҳсулоти басо камчин—цемент, автомобильҳои боркаш, кранҳо, фузулот ва ба фонди тараққиёт гузоштани миллионҳо сӯмро талаб мекунанд.

Савдои яклухти муассисаҳои Госснаб дар шароити ресурсҳои лимитшудаи ҳаҷми кор сурат мегирад. Масалан, барои ташкилотҳои бинокории аксарияти ноҳияҳо як миллион сӯм ҷудо карда, ва, агар ҳамин тавр гуфтан ҷоиз бошад, «ресурсҳоро» ба андозаи ҳамин маблағ фурӯхта мешаванд. Гумон аст, ки савдо номидани чунин муносибат умуман ҷиддӣ бошад. Дар баробари ин, корхонаҳои хурд, ҳамчунин объектҳои сохташаванда дучори шароити махсусан мураккаб мегарданд. Бинобар ин, пешниҳод мешавад, ки системаи таъминоти моддию техникӣ таҷдиди назар шуда, аз рӯи чизҳои басо камчин, вақти муайяне боз роҳи фақат аз як марказ тақсим намудани ресурсҳо пеш гирифта, дар баробари ин, барои вайрон кардани ҷадвали додани маҳсулот ҷазои сахт додан, дар сурати иҷрои он нағз ҳавасманд гардонда шавад. Чунин гузашти муваққатӣ ҷоиз аст, муваффақият мебахшад. Ва имкон медиҳад, ки сипас вазифаҳои стратегӣ ҳал карда шаванд. Зеро барои ғалаба баъзан гузашт ҳам равост, вагарна ҳаҷми сохтмонҳои нотамом афзуда, маблағҳо дар як ҳолат мемонанд. Ҳоло қариб бист сол боз дар мамлакат аз хусуси роҳҳои кам кардани ҳаҷми сохтмони нотамом мубоҳиса меравад, проблемаҳо ҳанӯз ҳал нашудаанд. Дар маърӯзаи Михаил Сергеевич Горбачёв ба камоли ҷиддият гуфта шуд. Магар вақти он нарасидааст, ки ҳаҷми маблағи асосӣ ва ресурсҳои мавҷудаи моддии мамлакатро мутобиқ намуда, бо ҳамин тамоми баҳсу мунозараро анҷом диҳем?

Рафиқон депутатҳо, ҳамаи мо дар рафти кори съезд бовар ҳосил кардем, ки дар муносибатҳои миллӣ бисьёр мураккабӣ ва масъалаҳои ҷиддӣ ғун шудаанд, сабаби ҳамаи ин он аст, ки мо асири фориғболӣ будему орзуро воқеият қаламдод мекардем. Ин оқибати вазнини давраҳои гузашта аст, ки ҳамаи мо бояд онҳоро рафъ кунем. Мо аминем, ки инро бояд бо саъю кӯшиши якҷоя, дар вазъияти некхоҳӣ, маҳорати шунидан ва фаҳмида тавонистани фикри ҳамдигар ба ҷо орем. Аз ҷумла, мо дар Тоҷикистон то ҳол дучори оқибати ҳалли беандешонаи масъалаҳои худмуайянкунии миллию территориявӣ дар Осиёи Миёна мебошем. Хатоҳое, ки он вақт содир шуда буданд, то ҳол аз худ дарак медиҳанд. Масалаҳое ҳастанд, ки мо онҳоро дар ҷояшон ҳал мекунем. Масъалаҳое ҳам ҳастанд, ки онро дар ҷояшон ҳал карда наметавонем. Ана як мисоли дигар—як масъалаи хурдакак — бисьёр тоҷикон ва баъзе ӯзбекҳое ки дар Тоҷикистон ва Ӯзбекистон зиндагӣ доранд, кайҳо боз масъалаи миллиятро, ки дар паспорташон дарҷ ёфтааст, ба миён мегузоранд, зеро дар давраҳои гузашта ба ғалату хатоҳо роҳ дода шуда буд. Ин масъала кайҳо аз миён бардошта мешуд, ба шарте ки дар низомномаи соли 1974 дар бораи муқаррар намудани мансубияти

миллӣ тағьирот дохил карда мешуд. Ҳанӯз моҳи ноябри соли гузашта роҳбарияти Тоҷикистон ва Ӯзбекистон дар ин бобат ба Совети Вазирони СССР дархост дода буданд. Ба назар чунин менамояд, ки хулосаи мусбати органҳои босалоҳият мавҷуд аст, вале масъала то ҳол ҳал нашудааст. Мо ҳамроҳи роҳбарони Ӯзбекистон ҳама чораи аз дастамон меомадаро мебинем, то ки халқҳоямон дӯстиро мустаҳкам намуда, масъалаҳои бамиёномадаро якҷоя ҳал кунанд.

Татбиқи программаи муштараки тадбирҳои амалии ривоҷи робитаҳои миллии республикаҳоямон сар шуд, ки ҳам ҷиҳати иқтисодӣ ва ҳам ҷиҳатҳои маданиро дарбар мегирад, вале ҳоло, ба фикри мо, вақти муносибати ҷиддитар ба масъалаҳои такмили сохти миллию давлатӣ дар миқьёси умумииттифоқӣ расидааст. Ба мақсади зиёд намудани кафолатҳои ҳуқуқӣ ва татбиқи талаботи миллию мадании гражданинҳои сокинони берун аз ҳудудҳои давлатии миллиашон ва ё гражданинҳое, ки инро умуман надоранд, зарур мешуморем, ки масъалаи дар маҳалҳо фароҳам овардани мавзеъҳои сукунати умумии шахсони миллияти муайяни ноҳияҳои миллии дорои советҳои худ ва намояндагиҳояшон дар органҳои олии давлатии республикаҳо ҳал шавад. Умуман, Совети Олии аз нав ташкильёбандаи СССР бояд ба масъалаҳои муносибатҳои миллӣ диққати махсус дода, ҳамаи проблемаҳоро сари вақт ва бо камоли кордонӣ ҳал кунад.

Рафиқон, дина дар ин ҷо депутат аз Гурҷистон масъалаи институти котибони дуюми КМ Партияҳои Коммунистии республикаҳои иттифоқиро ба миён гузошт. Депутат Нишоновро аз рӯи ин масъала дастгирӣ мекунам. Ба фикрам, агар рафиқони гурҷӣ масъалаҳои худро дошта бошанд, бигузор, онҳо ин масъалаҳоро ҳал кунанд. Ин масъаларо дар байни республикаҳои дигар набояд паҳн кард.

Ба ақидаи ман, дар давоми рӯзҳои гузаштаи съезд дар нутқҳои аз ин минбар кардаи баъзе депутатҳои халқӣ, ба фикрам, ин на фақат фикри ман аст, партияи мо ноҳақ мазамат карда шуд. Оё партия хатою ғалатҳо дошт? Оре, дошт. Вале магар партия сарвари Революцияи Октябрь набуд. Магар вай тамоми халқи сермиллати советиро пеш бурда ва ҳамроҳи он дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ ғалаба накард? Имрӯз вай боз ба бозсозии революционии ҷамъият шурӯъ кард. Пас, биёед рафиқон депутатҳо, ҳамаамон якҷоя ба он барои ғалабаи наве кӯмак кунем, ки тақдири мамлакатамон ва тамоми социализм вобаста ба он аст. Ташаккур барои диққататон. **(Кафкӯбӣ).**

## Нутқи депутат Д. ХУДОНАЗАРОВ, котиби якуми правленияи Иттифоқи кинематографистони РСС Тоҷикистон,

*(округи интихоботии территориявӣ-миллии Хоруғ)*

Рафиқи мӯҳтарам раис! Рафиқони мӯҳтарам депутатҳо! Ба ман шарафи олӣ насиб гардид, ки ҳамроҳи дигарон дар ин ҷо намояндаи вилояти худмухтори Бадахшони Кӯҳистон бошам, ки дар Помир воқеъ аст. Иҷозат диҳед, пеш аз ҳама бевосита ба интихобкунандагонам чанд сухан гӯям.

Ҳамдиёрони азиз! Бовар кунед ман проблемаю нокомиҳо ва бесомониҳоямонро фаромӯш накардаам. Аммо ҳозир аз онҳо ҳарф нахоҳам зад. Имрӯз аз он чизе, ки тамоми иттиҳоди моро ба изтироб меорад ва чизе, ки вайро муттаҳид мекунад, аз ташвиш ва орзую умеди умумӣ сухан меронам. Шумо, интихобкунандагон, ба мо ваколат дода, дар як вақт ба дӯши мо масъулият гузоштед, ки ғамхори қисмати ҳар яки шумо ва ҳамаамон бошем.

Аввал аз боби масъулият сухан мегӯям. Парерӯз депутат Ю. П. Власов дар нутқаш таъкид намуд, ки ҳар шахс, сарфи назар аз вазифааш, дар назди намояндагони халқ (яъне дар назди тамоми ҷамъият) бояд ҷавобгар бошад. Вале мо ин талабро чӣ тавр амалӣ гардонем, ки дар дастамон механизме надорем, ки мувофиқи он ҳокимияти қонунгузорӣ, ки ба оромию тинҷии давлат кафолат медиҳад, ба органҳои иҷроияи ин ҳокимият назорат карда тавонад? Мо ки дар дастамон чунин механизм надорем, ба ҳар шахси мансабдор имконият медиҳем, ки масъулиятро барои рафтори конкретӣ бар дӯши зердасташ гузорад. Дар натиҷа дар бораи рафторе, ки оқибати умумидавлатӣ дорад, дар ҳар зина қарор қабул шуда метавонад. Баъд ҳар зина имконият дорад, ки масъулиятро аз гарданаш соқит кунад.

Агар мо ба фоҷиаи 9 апрель аз ин нуқтаи назар таваҷҷӯҳ зоҳир кунем, сарфи назар аз тамоми номонандии ин ҳолатҳои конкретӣ ва иҷрокунандагони воқеаҳои Тбилисӣ дар қатори ҳодисаҳои Чернобыль, Арал, Сумгаит, Байкал қарор мегирад. Ҳеҷ кас кафил шуда наметавонад, ки ин гуна воқеаҳои нохуш давом намекунанд.

Вақте ки мо аз халқ мандати ҳокимиятро соҳиб шудем, масъулиятро бояд мо бо тамоми органҳои иҷроия ва шахсан ҳар коркун бо ҳам бубинем. Фақат бо ҳамин роҳ вa дар натиҷаи пайдо кардани механизми талаботи баробар ҳам аз онҳо ва ҳам аз худ мо принципи ҳокимияти коллективӣ ва шахсияти роҳбари давлатро ба таври ҳаққонӣ эҳтиром карда метавонем. Аз шумо хоҳиш мекунам, ки ташкили Комитети назорати конституционии СССР-ро аз ҳамин нигоҳ муҳокима кунед.

Дуюм. Яке аз корҳои таъхирнопазир ин аст: ҳозир ки дер нашудааст, таҷрибаи интихоботи гузаштаро муҳокима кардан ва тамоми камбудию норасой ва хатоиҳоро ба назар гирифтан зарур. Бисьёр интихобкунандагони мо аз нобаробарҳуқуқии номзадҳо норозианд, як аппарат барои номзадҳо шароити хуб муҳайё карда бошад, аппарати дигар ин корро карда натавонист. Вайронкунандагони баробарҳуқуқӣ—принципи асосии демократия, на фақат ҷазо нагирифтанд, балки ҳатто номашонро касе ба забон наовард. Сабақҳои нахустини системаи нави интихоботии мо бояд фавран ба назар гирифта шаванд, то дар интихоботи Советҳои Олии республикаҳо ва Советҳои маҳаллӣ шароити демократӣ муҳайё карда шавад. **(Чапакзанӣ).**

Чӣ будани ҳокимияти маҳаллиро одамон нағзтар медонанд. Манфиати миллионҳо одам бо он алоқаманд мебошад. Эътимод ба зинаҳои болоии ҳокимият аз он ибтидо мегирад. Агар депутатҳо дар маҳалҳо бо камоли кордонӣ амал куианд, майлу иродаи интихобкунандагонро бемалол ифода намоянд, фаъолияти мову шумо ҳам самарабахштар мегардад, таҷрибаи талхи таърих исбот мекунад: чоплусон ба ҳокимият ёрӣ намерасонанд, онҳо ба кори вай халал мерасонанд. Ҳозир дар ин съезд ба қонуни интихоботи депутатҳои халқи СССР ислоҳ қабул бояд кард. Аз маҷлисҳои округӣ, ки номзадҳои барои аппарат номатлубро аз «ғалбер» мегузаронанд, даст кашидан зарур. **(Чапакзанӣ).**

Фақат интихоботи бевоситаи иборат аз ду навбат, чунонки таҷрибаи ба қарибӣ дастдода собит кард, моро аз худсарӣ ва ноадолатӣ, ки боиси берағбатии ҷамъият, ҳисси норозигӣ ва хашм, нобоварӣ нисбат ба ҳокимият, боиси ривоҷи бӯҳрон мешавад, эмин мегардонад.

Ман пешниҳод мекунам, ки ба пунктн рӯзнома, ки «масъалаҳои гуногун» ном дорад, муҳокимаи қонуни интихобот дохил ва он мувофиқи таҷрибаи ҳозираи мо ислоҳ карда шавад.

Сеюм. Мо дар ин съезд Совети Олии СССР-ро интихоб кардем. Ман ҳам аз он комилан норозиам, ки бисьёр депутатҳое, ки дар давраи пеш аз съезд худро ҳамчун сиёсатмадорони кордон нишон дода буданд, ба Совети Олӣ дохил нашуданд. Мо дар ҷараёни кори съезд ҳис кардем, ки дар сафҳоямон ҳуқуқшиносон хеле каманд. Онҳо бояд бисьёртар мебуданд. Ҳамин ки мушкилие пеш ояд, мо дарҳол аз паи ҷустуҷӯи депутат А. А. Собчак мешавем. Мо то фасли тирамоҳ андаке таҷриба меандӯзем ва он ба мо даст медиҳад, ки интизори соли оянда нашуда, ротацияро сар кунем. Бояд Совети Олӣ органи ҳақиқатан қобили Ҳокимияти Давлатӣ гардад. Он вақт дар давоми панҷ сол аз сафҳои мо ҳам коргарон, ҳам деҳқонон ва ҳам зиёиён ба камол расида, худро ҳамчун сиёсатмадорони ҳақиқӣ нишон дода метавонанд. Ба ин муносибат аз шумо, ҳамкасбонам, хоҳиш мекунам, ки аз паси қасдан ба ҳам муқобил гузоштани коргарону зиёиён нашавед, ин манбаи нави беасос пуршиддат шудани вазъият гардида метавонад. **(Чапакзанӣ).**

Ман бо депутат Ш. А. Амонашвилӣ ҳамфикрам, ки ҳиссиёти миллӣ ва муносибатҳои миллатҳо нозуктарин узвҳои организми ҷамъиятӣ мебошанд. Ин ҳам ба халқҳои кабир ва ҳам ба халқҳои сағир дахл дорад. Таҳқири қадру қимати миллӣ аз таҳқири шахс ҳам сахттар аст. Он ба таҳқири волидону фарзандони мо, ба таҳқири тамоми наслҳои гузаштаву имрӯзаи мо баробар аст. Муносибатҳои миллатҳо дар бисьёр минтақаҳои мамлакати мо на имрӯз ва на 70 сол пеш пуршиддат шудаанд. Ин ихтилоф аз қадим боз давом дорад. Он на фақат ба сабабҳои этникӣ, балки ба сабабҳои динию территориявӣ ва психологӣ ҳам вобаста мебошад. Дар ин соҳа бо чӣ гуна мулоҳизакорӣ ба ном «тадбирҳои эҳтиётӣ»-ро андешидан лозим аст! Ҳар зӯроварӣ, қасдкорӣ фавран муқобилатро ба миён меорад, ки қувваи потенциалии он садсолаҳо ғун мешуд. Ягона тадбири имконпазири эҳтиётӣ демократия, яъне сабурӣ, омодагӣ ба шунидану фаҳмидани фикри тарафи дигар, барои таҳ-

лилу муҳокимаи ҳар масъала, худидоракунии маҳаллӣ, кафолати самарабахши ҳифзи соҳибихтиёрӣ аз ҷониби ҳокимияти марказӣ аст.

Дар сари фоҷиаҳои вақтҳои охири соҳаи сиёсати миллӣ ва муносибатҳои миллатҳо андеша карда, аз он беш аз пеш ба изтироб меоям, ки мо дар ин соҳа ягон концепцияи ҳақиқатан таърихӣ ва перспективӣ надорем ва ҳамчунин барои яктарафа кардани ихтилофҳо на замонати қонунӣ ҳастанду на омилҳои самарабахш. Ҳатто чунин ҳақиқати оддӣ, монанди алоқамандии муносибатҳои миллӣ ва иқтисодӣ, бинобар кӯтоҳандешии бисьёр роҳбарони маҳаллӣ ва на фақат ин роҳбарон ба эътибор гирифта намешавад.

Ба назари ман, бо ду мисол нишон додан зарур аст, ки муносибатҳои минтақавию миллӣ чӣ тавр пуршиддат мешаванд. Пуршиддатии вазъият аз проблемаҳои иқтисодӣ ва сиёсӣ ҷудонопазир аст. Помир вилояти баландкӯҳи мамлакат буда, дар ин ҷо территорияи обод ба ҳисоби миёна аз сатҳи баҳр се ҳазор метр баланд аст. Қуллаҳои кӯҳ беш аз 7 ҳазор метр баландӣ доранд. Минимуми сармо ба минуси 63 дараҷаи Цельсия мерасад. Одамон қариб тамоми чор фасл дар шароити фавқулодда зиндагӣ мекунанд. Ба ин душвориҳои табиат камбағалии иқтисодию иҷтимоӣ илова мешавад. Роҳе, ки вилоятро бо пойтахти Тоҷикистон—Душанбе мепайвандад, давраи тӯлонии зимистон баста мешавад. Шароити мураккаби обу ҳаво ҳар сол боиси номунтазамии парвози нақлиёти ҳавоӣ мегардад. Бинобар ин қарор дода шуд, ки роҳи дигар—роҳи Хоруғ—Қалъаихум—Кӯлоб сохта шавад. Вале сохтмони он даҳ сол боз давом дорад. Сохтмони ин роҳ фақат дар ҳазораи сеюм анҷом меёбад. Баробари ин калонсолон ёд доранд, ки чӣ тавр ним аср пеш бо кӯмаки халқҳои бародар роҳи Душанберо қариб дастӣ дар давоми 110 рӯз сохта буданд. Фориғболии вазорати марказӣ вилоятро на фақат аз робитаи ҳаётан муҳим бо мамлакат маҳрум месозад, балки як қатор проблемаҳои душворро ҳам ба вуҷуд меорад.

Мисоли дигар, ҳозир ба ҳисоби миёна 93 фоизи аҳолии Помир барномаи телевизиони марказиро аз рӯи системаҳои телеалоқаи кайҳонӣ тамошо мекунад. Вале помириҳо барномаи телевизиони тоҷикро имконияти тамошо кардан надоранд. Дар райони Мурғоб, ки дар он ҷо қирғизҳо ҳам зиндагӣ мекунанд, барномаи телевизиони Қирғизистон қабул карда намешавад. Ғайр аз ин дар Помир ҳатто мухбирони махсуси телевизиони республикавӣ нестанд, ки ҳаёт, масъалаҳои иҷтимоӣ ва сарвати мадании ноҳияҳои Помирро барои тамоми минтақа мунтазам инъикос мекарданд. Дар натиҷа тафовути байни ду ҷузъи миллати ягона торафт зиёд мешавад. Ин тафовут боз аз он ҷиҳат бештар мегардад, ки тоҷикони Помир ва водӣ, сарфи назар аз умумияти решаҳои этникӣ, гуногунзабонанд. Коммуникацияҳои мӯътадили маданӣ бисьёрзабонии барои минтақаҳои Осиёи Миёна муқаррариро таъмин кардаанд. Ҳоло помириҳоро тоҷикони водӣ на ҳамеша ҷузъи наздику баробарҳуқуқи миллат мешуморанд. Мардуми кӯҳистон забони умумитоҷикиро хуб намедонанд, ки ин дар таҳсил, кор, дар тақсими неъматҳои моддӣ, иҷтимоӣ ва маданӣ душвориҳои иловагиро пеш меорад. Зимни ин қабули барномаи телевизиони республикавӣ ба воситаи радифи алоқа дар Бадахшони Кӯҳистон, территорияи боқимондаи Тоҷикистон ва дигар республикаҳои Осиёи Миёна аз тамоми ҷиҳатҳо шояд назар ба ҷудоияти ҳозира арзонтар мебуд.

Ҳамин тариқ, кӯтоҳандешии иқтисодӣ боиси афзоиши проблемаҳои миллӣ мегардад. Хатоҳои сиёсати миллӣ ба қафомонии иқтисодӣ оварда мерасонанд. Ҳозир пайдост, ки ҳалли проблемаҳои иқтисодӣ бидуни вусъати худшиносии ҷамъиятӣ имконнопазир аст. Худшиносии ҷамъиятӣ бошад, бидуни ташаккули худшиносии миллӣ номумкин аст. Худшиносии миллӣ неруи азиме дорад, ки онро бо қудрати ядро қиёс кардан мумкин аст. Вале он чун қудрати ядро ҳам барои ободонӣ ва ҳам барои харобкорӣ бурда расонда метавонад. Беparвоӣ, беэҳтиётӣ, беақло-

на бозӣ доронданн манфиати худбинона дар ин соҳа ба фалокате овардa мерасонад, ки бо фалокати Чернобыль баробар мебошад. Мо якчанд сабақи фоҷиавӣ гирифтем. Вусъати тамоюлҳои миллатгароӣ, даъвои бартарӣ ва махсусияти худ, набудани худтанқидии миллӣ моро ба худшиносӣ наоварда, балки моро ба ҷаҳолат гирифтор мекунад. Боз ҳам инкишоф додани демократия ягона роҳи наҷот ёфтан аз таркиш аст. Демократия на фақат плюрализми фикру ақида ва озодии комили муҳокимаи онҳо, балки он боз маҳорати комьёб шудан ба муросое ҳам мебошад, ки ба ҳамаи тарафҳо писанд меояд. Демократия санъати таъмини ваҳдат аст. Вале на ваҳдати механикӣ, ки тамоми гуногунии манфиату кӯшишҳоро ба як шакл медароварда бошад. Демократия боинтизомии худи мо ҳам мебошад. Баъзеҳо интизомро фармонбардорӣ мешуморанд.

Интизом дар асл омодагӣ барои бар дӯш гирифтани масъулият, ҷавоб додан барои оқибати рафтори худ аз рӯи виҷдон ва дар асоси қонун аст. Яке аз роҳбарони ҳаракати роҳи ҳуқуқи инсон дар Америка гуфтааст: «Агар шумо барои як ҳиссаи ҳалли проблема шудан омода набошед, шумо, аз афташ, қариб як ҷузъи проблема хоҳед шуд». Зарурати муҳокимаи ҳамаҷонибаи тамоми проблемаҳои миллатҳоро дар соҳаҳои назариявӣ, сиёсӣ, қонунгузорӣ ва иқтисодӣ ба назар гирифта, салоҳ бояд донист, ки дар кори Пленуми КМ КПСС оид ба масъалаҳои миллӣ депутатҳои коммунист, аъзоёни комиссияи оянда оид ба муносибатҳои миллатҳо иштирок намоянд. Минбаъд, ба ақидаи ман, иштироки ҳамаҷонибаи аъзоёни комиссияҳо ва комитетҳои муайяни Совети Олии СССР дар пленумҳои КМ оид ба мавзӯи дахлдор бо ҳуқуқи овози машваратӣ бояд ба ҳукми қоида дарояд.

Аввалин бор дар давоми даҳҳо сол халқ ба воситаи намояндагонаш бевосита соҳиби омилҳои Ҳокимияти Давлатӣ мегардад. Мо ҳозир дар остонаи манзили давлати ҳуқуқбуньёд қарор гирифтаем. Аз қадамҳои аввалин мо бояд ҳуқуқи боз як категорияро барқарор кунем. Ин категория ба ҳамон сарватҳои умумиинсонӣ дахл дорад, ки дар бораи онҳо ҳамчун меъёрҳои олии ҳаёти нави мо Раиси Совети Олиамон борҳо сухан ронд. Ман категорияи номусро дар назар дорам, онро бо қонун ҷорӣ кардан мумкин нест. Онро ҳамчун принципи маънавӣ ба таври ихтиёр пазируфтан мумкин аст. Номус ва масъулият бо ҳам алоқаманданд. Кас агар аз эътирофи масъулияташ даст кашад, эҳтимолияти ба гардани дигарон, ба гардани онҳое, ки камтар айбдоранд ва ё умуман беайбанд, ниҳоят ба гардани давлат, халқи худ партофтани беномусии имконпазири худро эътироф мекунад. Агар мо боз ҳамин роҳро пеш гирифтани шавем, вой бар ҳоли мост! Солҳои охир органҳои партиявӣ ва муҳофизи тартиботу ҳуқуқ ниҳоят курбоншудагони он ҳокимонро, ки ҳамчун категорияи шахсу давлат аз номус мунофиқона даст мекашиданд, ҳамаҷониба сафед карданд.

Дар байни миллионҳо деҳқонон, коргарон ва зиёиён, ки бегуноҳ қурбон гардиданд, бисьёр вакилони ҳашт съезди Умумииттифоқии Советҳо ва қариб ҳамаи аъзоёни комитетҳои марказии иҷроияи онҳо буданд. Онҳо ҳамчун «душманони халқ» қурбон гардиданд. Фикре аз сари ман дур намеравад, ки барои онҳо азоби беномусӣ аз азоби ҷисмонӣ даҳшатноктар буд. Марги беномусӣ онҳоро бояд ба даҳшат меовард, зеро номус аз ҳаёт волотар аст. Баъди исботи бегуноҳии юридикию сиёсии азиятмандон мо, депутатҳои халқ, бояд номуси ҳамаи ҳамватанони бегуноҳ қурбоншудаамон, яъне номуси худамон ва фарзандонамонро баргардонем, бо ҳамин ба қонуни дохилии маънавии номус савганд мехӯрем, ки пешрафти давлатамон бидуни он имконнопазир аст.

Ман аз раиси маҷлис хоҳиш мекунам ба ҳамаи ҳозирони зал пешниҳод намояд, ки аз ҷой бархеста, ба қонуни маънавии номус савганд ёд кунанд, ки гулгулшукуфии мамлакатамон бидуни он имконнопазир аст. (**Чапакзанӣ**).

# Сухани хотимавии М. С. ГОРБАЧЁВ

Рафиқон депутатҳои мӯҳтарам!

Мо муҳокимаи вазифаҳои асосии сиёсати дохилӣ ва беруниро дар съезди якуми депутатҳои халқӣ анҷом медиҳем. Ин кор ба охир расида истодааст. Таассуроти худро дар бораи кори Съезд баён кардан мехостам. Ба фикрам, мо натиҷаю мубоҳисаҳои съездро бояд ҳамаҷониба мулоҳиза кунем. Ҳар касе, ки ҳозир, дар рафти Съезд ё дарҳол баъди Съезд ба кори он баҳо доданӣ шавад, ба фикрам, худдонамӣ хоҳад кард. Алалхусус бинобар он, ки бисёр рафиқоне, ки дар Съезд ба сухан набаромадаанд, нутқҳои худро ба котибот месупоранд. Умуман мою шумо материали фаровоне дорем, ки онро ҳамаҷониба ва ҷиддӣ омӯхтан лозим.

Бо вуҷуди ҳамин ман мӯътақидам, ки ин Съезд моро ба марҳалаи нави инкишофи демократия ва ошкорбаёнӣ, ба зинаи нави бозсозӣ мерасонад. Шояд ҳар кас дар бораи Съезд фикру мулоҳизаҳои худ, дар бораи ин ё он нутқу қарорҳои Съезд ақидаҳои худро дошта бошад. Ба фикрам, ин мӯътадил ва табиист. Вале, ба фикрам, шумо ба чунин ақида розиед, ки, сарфи назар аз фикру мулоҳизаҳои мухталиф, Съездро аз ҷумлаи воқеаҳои калонтарини таърихи Давлати Советӣ донистан мумкин.

Мою шумо шоҳидону иштироккунандатони воқеае шудем, ки дар муҳити Съезд фикру ақида ва нуқтаи назарҳо дар бораи процессҳои ҳозираи ҷамъият, дар бораи гузашта, ҳозира ваояндаи он муқоиса шуданд.

Ин ба мо, депутатҳо, ба ҳамаи меҳнаткашон, ба тамоми ҷамъият ҳам имкон медиҳад, ки дар бораи вазъи ҳозира, дар бораи комьёбию камбудиҳои ҳаётамон, дар бораи сабаби ин ё он ҳодисаҳои манфӣ тасаввур дошта бошем. Ин ба мо имкон медиҳад бори дигар боварӣ ҳосил кунем, ки дар рафти демократонӣ ва ошкорбаёнӣ имконияти воқеии ба назар гирифтан ва қонеъ кунондани манфиати гуногунсоҳаи ҳамаи табақаҳои ҷамъият муҳайё мешавад.

Принципи плюрализми афкор маҳз дар чунин муҳит татбиқ мегардад. Ин далели он аст, ки системаи сиёсии мо, сохти ҷамъиятии мо имкониятҳои калон дорад. Ман зарур донистам ин ҳолатро таъкид намоям, зеро баъзеҳо идеяи оппозицияи конструктивӣ, плюрализми сиёсиро ба миён мегузоранд. Ба фикрам, Съезд ва тамоми кори он далели эътимодбахши чунин фактест, ки дар доираи системаи сиёсии советӣ, бо роҳи демократонӣ ва ошкорбаёнӣ фикру ақидаҳоро қиёс кардан, дар асоси нуқтаи назари гуногун қарорҳои бамаслиҳат қабул кардан, аз рӯи ҳамаи масъалаҳое, ки ба тақдири мамлакат, ба тақдири ҳамаи халқҳоямон дахл доранд, мусолаҳа ҳосил кардан мумкин аст. Съезд имкониятҳои азими ҷустуҷӯи коллективонаи қарорҳои зарурӣ, имкониятҳои тезондани тараққиёти иҷтимоию иқтисодиро намоиш дод.

Мо бояд минбаъд ҳам бо роҳи демократонӣ ва ошкорбаёнӣ, бо роҳи вусъати дигаргунсозиҳои революционӣ ба сӯи ҳокимияти халқ пеш равем. Ба ақидаи ман, Съезд қатъиян ҳамин роҳро пеш гирифтааст ва дар ин бора гап задан мехоҳам. **(Чапакзанӣ).**

Боз як масъалаи дигар, рафиқон. Агар ҳаққи гапро гӯем, маълум шуд, ки бисёрии мо ба чунин сурат гирифтани мубоҳиса дар Съезд аз ҷиҳати психологӣ ва шояд аз ҷиҳати интеллектуалӣ ҳам тайёр набудаем. Дар бораи масъалаҳои ҳаёти иҷтимоӣ, дар бораиислоҳоти иқтисодӣ ва сиёсӣ, дар бораи қонунгузорӣ, моҳияту пешомадҳои давлати иттифоқии мо, баҳои баъзе воқеаҳои таърихи гузаштаи дуру наздик дахл дорад.

Ҳамаи инро фоҷиа донистан нашояд, зеро ҳамаи ин инъикоси процесси тавонои демократиест, ки дар мамлакати мо торафт вусъат меёбад.

Мо бояд ба ҳамаи масъалаҳо оромона ва ботаҳаммул сарфаҳм равем, ҳамаи процессҳоро дар асоси муҳокимаи коллективона баҳо диҳем ва ба хулосаҳои муттафиқона оем, онҳоро дар сиёсат ва дар кори амалӣ татбиқ намоем. Ба фикрам, агар мо дар бораи фикру мулоҳизаҳое, ки депутатҳо дар нутқҳояшон баён карданд, ҷиддӣ сухан ронем, дуруст рафтор хоҳем кард, ки дар ин бора ман дар аввали нутқам гап задам.

Тамоми фикру мулоҳизаҳои оқилонаю навоварона ва конструктивиро ба нафъи кор истифода бурдан лозим аст. Дар ин бобат фақат манфиати бозсозӣ, манфиати халқро дар назар доштан лозим.

Ба фикрам, дар бораи чунин масъала ҳам бори дигар сухан рондан лозим аст. Ҳар замони дигаргунии куллӣ ҷустуҷӯи роҳу қарорҳои номуқаррарӣ, авҷи тафаккур, илм ва амалияро тақозо менамояд. Бозсозӣ вазифа гузоштааст, ки роҳҳои нави ҳалли масъала ёфта, ҷамъият дигаргун сохта шавад. Мо ин роҳҳоро бояд якҷоя ҷуста, аз чизҳои нави далерона натарсем, зеро ин навигариҳо ба мо дар ҳалли масъалаҳои нав ёрӣ мерасонанд. Имрӯзҳо кас нутқи пурҳаяҷони депутатҳоро шунавида, бори дигар ҳис менамояд, ки кори асосӣ моро ҳоло дар пеш аст.

Депутатҳо аз минбари Съезд масъалаҳои калони конкретиро баён карда, дар рӯҳи танқидӣ мулоҳиза ронда, ақидаҳои тоза зикр карданд. Масъалаи асосие, ки дар Съезд баён шуд, ин аз вазъи кор қаноатманд набудани коллективҳои меҳнатӣ, ноҳияҳо, соҳаҳо ва тамоми мамлакат мебошад. Рост аст, ки баъзеҳо чунин мулоҳиза меронанд: дар Съезд аз хусуси масъалаҳои ҳалношуда аз ҳад зиёд сухан ронда шуд, вале таклифҳои конкретӣ ба қадри кифоя баён нашуданд. Ман инро аз рӯи баъзе телеграммаҳое ҳам мебинам, ки ба номи Съезд расидаанд. Дар телеграммаҳо таъкид шудааст, ки идораҳои марказӣ бисьёр танқид шуда, депутатҳо аз нуқтаи назари худтанқидӣ кам гап мezананд.

Дар бораи чунин мулоҳизаҳо чӣ гуфтан мумкин аст?

Ба фикрам, хизмати Съезди мо аз он ҳам иборат аст, ки мо дар асоси мубоҳисаи ҳамаҷониба дар бораи процессҳои воқеии ҳаёти мамлакат, дар бораи рӯҳияю кайфияти табақаҳои гуногуни халқ тасаввури пурра ҳосил кардем. Ин **якум.**

**Дуюм.** Съезд имкон медиҳад бубинем, ки рафти бозсозӣ дар худи ҳаёт чӣ тавр аст. Дастурҳои сиёсӣ ва қарорҳои қабулшуда чӣ тавр амалӣ мегарданд. Мардум дар бораи бозсозӣ чӣ фикр дорад, ба татбиқиислоҳот чиҳо халал мерасонанд, самараи ислоҳотро чиҳо бозмедоранд ва суст мекунанд, ба фаъолияти дигаргунсозии меҳнаткашон чиҳо ва киҳо халал мерасонанд. Ҳамаи ин, рафиқон, ба мо дониш мебахшад, ки бе он мо масъалаҳоро дуруст ҳал карда наметавонем, корамонро бе онҳо беҳтар гардонда наметавонем.

Чунин дониш ба мо имкон медиҳад ба кори пештараамон баҳо диҳем, камбудиҳои онро муайян кунем, сабақ гирем, ҳамаи инро дар рафти муайян намудани сиёсат ба назар гирем, дар мавриди зарурӣ қарорҳои қабулшударо тағьир диҳем.

Депутатҳои халқӣ рӯирост ва қатъӣ дар бораи он сухан ронданд, ки агар соҳаи истеҳсол ва истеъмол куллан тағьир наёбад, агар дар магазинҳо озуқаю мол ба қадри кифоя набошад, агар масъалаи манзил, таъминоти нафақа, соҳаи нигаҳдории тандурустӣ, адои хизмат ва ғайра беҳтар нашавад, дар бораи ягон бозсозӣ сухан рондан нашояд. Ҳам дар маърӯзаҳо, ҳам дар нутқи депутатҳо ба ин масъалаҳо диққати асосӣ дода шуд, ки онро ман дуруст мешуморам. Гарчанде медонам, ки баъзе депутатҳо аз маърӯзаҳо бинобар он қаноатманд нашуданд, ки дар онҳо масъалаҳои ҳаётӣ аз ҳад зиёд баён шудаанд.

Ба фикрам, дар маърӯзаҳо бештар масъалаҳое баён шудаанд, ки имрӯз ҷамъиятро аз ҳама бисьёртар ба ташвиш овардаанд. Агар масъ-

алаҳои муҳимтарини мамлакатро, ки вазъияти иҷтимоиро ҷиддӣ гардондаанд, як сӯ гузошта, фақат дар бораи характери ҷамъияти нав, дар бораи хусусиятҳои асосии он, дар бораи марҳалаҳои роҳи тараққиёти ин ҷамъият сухан меронем, нодуруст мебуд. Мо дар ин сурат аз ғаму ташвиши халқ дур мешудем.

Ба фикрам, мубоҳиса аз рӯи ин масъалаҳои муҳиму таъхирнопазир дилпурӣ мебахшад, ки вазифаҳои муҳимтарин худи вақтҳои наздик иҷро хоҳанд шуд.

Дар бораи ин чаро гап мезанем? Умуман гӯем, аз рӯи ин масъалаҳо фикри депутатҳо аз ҳам фарқи калон надорад. Асли гапро гӯем, дар Съезд худи ҳамон масъалаҳое бардошта шудаанд, ки аҳли ҷамъият солҳои охир ба ин масъалаҳо эътибори калон медиҳад. Вале тарзи муносибат ба ин масъалаҳо, хусусан дар бораи тадбирҳои куллие, ки ҳукумат ва депутатҳо ба миён мегузоранд, фикру ақидаи гуногун баён шуд. Ин фикру ақидаҳо дар баъзе мавридҳо аз ҳам фарқи куллӣ дошта, онҳоро ҷиддӣ таҳлил кардан лозим аст. Мо бояд корро дар роҳи тартиб додани программаи тадбирҳои таъхирнопазири ҳалли масъалаҳои муҳимтарини солим гардондани тамоми иқтисодиёт давом диҳем. Бо ин кор бояд Совети Олии СССР ва ҳукумат бо иштироки олимони иқтисодшинос ва кормандони амалӣ машғул шаванд.

Ман гапро такрор кардан намехоҳам, рафиқон, вале мубодилаи афкор дар бораи роҳҳои тараққии иқтисодиёт тақозо менамояд, ки аз рӯи баъзе масъалаҳо фикр баён кунам.

Дар Съезд депутатҳо дар бораи вазъияти хоҷагии халқ бисьёр гап заданд. Онҳо ҳам дар бораи коллективҳои меҳнатӣ, ноҳияҳо, соҳаҳо, ҳам дар бораи принципҳои худи хоҷагидорӣ сухан ронданд. Ман ҳамаи инро ҷиддӣ мешуморам ва мулоҳизаҳои онҳоро ҳиссаи муҳиме ба ҷустуҷӯи роҳҳои тезондани тараққиётамон медонам.

Ба ин муносибат чунин гуфтан мехостам. Агар муносибатҳои моликияти социалистиро ба куллӣ тағьир надиҳем, ягон қадар пеш намеравем ва ба мақсадҳоямон намерасем.

Ба мо бозсозие лозим аст, ки дар рафти он одам, аҳли меҳнат соҳиби истеҳсолот шуда, ба тамоми ҳуқуқҳо молик гардад. **(Чапакзанӣ).** Бе ин, рафиқон, мо ба муродамон нахоҳем расид. Бе ин чораҳои структурии мо, тарзи идораро тағьир доданамон ягон даъват самарае нахоҳад бахшид. Вале, агар ба фаъолияти иқтисодии мардум ва коллективҳо рӯҳи зинда бахшем, дар он сурат вазъият куллан тағьир меёбад. Ман ба ин эътимоди комил дорам ва ба фикри онҳое розиам, ки чунин нуқтаи назар доранд. Ба фикрам, ҳамаи ин на фақат самараи ҷустуҷӯҳои илмӣ, балки натиҷаи таҷрибаи ғуншуда ҳам мебошад.

Бояд гуфт, ки ҳоло мо роҳҳои ҳалли ин масъалаи куллиро базӯр ёфта истодаем. Ёфтани шаклҳои самарабахши ҳисоби хоҷагӣ ва моделҳои пешқадами он бо душворӣ муяссар мешавад. Вале, ба фикрам, муносибати умумӣ ба ислоҳи моликияти социалистӣ муайян мешавад.

Ман мулоҳизаҳоеро тарафдорӣ менамоям, ки дар ин ҷо депутатҳо дар бораи таҷаддуди характери ҳақиқатан умумихалқии моликияти давлатӣ, ба воситаи муносибатҳои иҷораи социалистӣ бо инсон, бо коллектив пайвастани моликият баён карданд. Ба ибораи дигар гӯем, масъала чунин аст: ҷамъият соҳиби сарвати умумихалқӣ буда, қисми асосии онро ба воситаи муносибатҳои иҷоравӣ ба ихтиёри коллективҳои меҳнатӣ ва одамони ҷудогона медиҳад, ки онҳо тамоми масъулияти истифодаи ин моликият, ӯҳдадории муайяни иқтисодиро дар назди давлат ба зимма гирифта, ҳам бо пули худ ва ҳам бо ёрии кредит мустақилона хоҷагидорӣ мекунанд. Онҳо аз рӯи натиҷаҳои фаъолияти хоҷагиашон даромад карда, дар бозори социалистӣ чун молистеҳсолкунандагони мустақил амал мекунанд. **(Чапакзанӣ).**

Дар ин ҳол фарқи куллии байни корхонаҳои умумихалқӣ ва кооперативӣ бартараф мешавад, гарчанде фаҳмост, ки ин шаклҳои хоҷагидо-

рӣ гуногун шуданашон мумкин аст ва гуногун мешаванд. Дар асоси вусъати ҳамаҷонибаи муносибатҳои иҷоравӣ, ривоҷи кооперация мардум ба хоҷагидории самарабахшу баравнақ манфиатдор хоҳад шуд.

Дар бораи муносибатамон ба масъалаи бозори социалистӣ ҳам сухан рондан мехостам. Ман ба тарафдорони бозор қатъӣ фикр баён кардам, вале ба фикри рафиқоне розӣ шудан мумкин нест, ки ба ақидаи онҳо ҳамаи масъалаҳоро бояд бозор танзим мекарда бошад, ки дар ин бора ман дар боло гап задам. Ба фикрам, чунин фаҳмиши роли бозорро, ки ҳамаи масъалаҳоро худ аз худ ҳал мекарда бошад, ҳатто системаи хоҷагидории капиталистии ҳозира ҳам намеписандад. Агар ҳамаи масъалаҳоро бозор танзим мекарда бошад, дар ҷамъият фардо аҳвол боз ҳам ҷиддитар мегардад ва инфляция зиёд мешавад. Аз ин рӯ, дар аснои ривоҷи бозори социалистӣ танзими план, усулҳои иқтисодии таъсиррасониро боқӣ гузошта, дар баробари ҳамин аз ҷиҳати хоҷагӣ мустақил будани коллективҳои ибтидоии истеҳсолиро ҳарҷӣ бештар дастгирӣ кардан лозим аст.

Рафиқон, мо эҳтимол ба нуқтаи дигаргунии қатъии вусъати ислоҳоти иқтисодӣ расидаем. Мо бояд инро дарк кунем. Мо ҷиҳатҳои мусбату манфии корро медонем, таҷриба андӯхтаем, ҳамаи инро бояд мулоҳиза кунем, то ки қарорҳои принципӣ қабул намоем. Аз ҳамин нуқтаи назар ман мубодилаи афкорро аз рӯи ин масъалаҳо дар съезд хеле қадр менамоям. Ҳукумат ҳамаи ин масъалаҳоро бояд батафсил таҳлил намояд ва ба Совети Олии СССР тавсияҳои худро пешкаш кунад. Ин масъалаи якум аст, ки ман онро таъкид кардан мехостам.

Сониян. Аз ҷиҳати молиявӣ солим гардондани хоҷагии халқ барои тақдири бозсозӣ, барои татбиқи ислоҳоти иқтисодӣ аҳамияти ҳалкунанда дорад. Пешниҳодоти ҳукуматро дастгирӣ карда, дар баробари ҳамин салоҳ медонам, ки мулоҳизаҳои аз рӯи ин масъала баёнкардаи депутатҳо хам бодиққат таҳлил карда шаванд.

Рафиқон, дар бораи масъалаи аграрӣ гап задан мехостам. Дар Съезд ба масъалаи аграрӣ на фақат бинобар он аҳамияти калон дода шуд, ки мамлакат аз вазъияти таъминоти озуқа дар ташвиш мебошад, балки бинобар он ҳам аҳамияти калон пайдо кард, ки депутатҳои деҳқон дар Съезд мавқеи фаъолона доштанд. Ман онҳоро принципан дастгирӣ менамоям, вале барои дастгирии онҳо як худи сухан кифоя нест. Ин масъалаи куллию миқёсан калон аст, зеро сухан аз тақдири деҳқонон, аз тақдири мамлакат меравад. Зимни татбиқи сиёсат маҳз ҳаминро дар назар доштан лозим аст. Мо кайҳо боз мегӯем, ки ободонии деҳот сектори тараққиёфтаи иқтисодиёт шудани комплекси агросаноатӣ, ки мамлакатро бо тамоми чизи зарурӣ таъмин карда метавониста бошад, кори умумихалқист. Вале ба сокинони деҳот дар ҳалли бисёр масъалаҳо — ҳам дар соҳаи ободонии деҳот, ҳам дар бобати бо воситаҳои зарурии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ таъмин намудани деҳот ёрӣ намерасонем.

Ман мӯътақидам, ки Пленуми мартии КМ роҳи дурустро пеш гирифт. Мо бояд дар асоси бозсозии куллии муносибатҳои иқтисодӣ колхозу совхозҳо ва кормандони хоҷагии қишлоқро аз ишкелҳо раҳо карда, барои онҳо истиқлолияти комил муҳайё намоем. Дар пленум зарур дониста шуд, ки масъалаҳои тараққиёти иҷтимоии деҳот ҳарчи зудтар ҳал карда, барои ин мақсад воситаҳои калон пешбинӣ мешаванд. Мардум худи вақтҳои наздиктарин бояд тағйироти воқеии шароити ҳаёташро ҳис кунад, ба оянда беҳбуди деҳот дилпур бошад.

Босуръат тараққӣ додани базаи нигоҳдорӣ ва коркарди маҳсулот аз вазифаҳои таъхирнопазир дониста шуд. Зеро агар ин масъалаҳо зуд ҳал нашаванд, ягон кӯшиши зиёд кардани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ самара нахоҳад бахшид. Дар ин соҳа ҳам чораҳои бисёре андешида мешаванд. Вале, чунонки ман аз нутқи депутатҳои деҳқон фаҳмидам, ба эҳтиёҷоти сектори аграрӣ дар роҳи мустаҳкам намудани базаи моддию

техникӣ диққату эътибори зиёдтари ҳам ҳукумат ва ҳам Совети Олиро талаб менамояд. Дар тамоми ҷамъият, дар ҳар район, вилоят, республика бояд ба ин масъалаҳо эътибори ҷиддӣ дода шавад. Мо бояд маҳз ҳамин тавр рафтор кунем. **(Чапакзанӣ).**

Рафиқон, тамоми иқтидори иқтисодиётамонро истифода бурда, кӯшидан лозим аст, ки масъалаҳои муҳимтарини тараққиёти деҳот зудтар ҳал шаванд. Ба фикрам, дар ин масъала аҳли Съезди мо ақидаи якхела дорад. **(Чапакзанӣ).**

Ҳамаи мо дар чунин ақидаем, ки дигаргунсозиҳои иҷтимоию иқтисодӣ ва сиёсиро қатъиян пеш гирифтан лозим аст. Ин бошад, қабули қонунҳои зиёдеро талаб менамояд. Ман ба фикри нотиқоне розиам, аз он ҷумла ба фикри депутат Алексеев розиам, ки муайян кардани стратегияи дахлдор ва аз рӯи ин стратегия амал кардан муфид мебуд мегӯянд. Ман мӯътақидам, ки ақибмонии қонунбарорӣ ба вусъати дигаргунсозӣ дар давлати федеративии мо аз ҳозир халал мерасонад. Бинобар набудани қонунҳои дахлдор дар байни марказ ва республикаҳо мунокиша ва каҷфаҳмиҳои гуногун дида мешаванд. Ҳамаи ин ба кори мо халал мерасонад. Мо бояд зудтар қонунҳое тартиб диҳем, ки ба марҳалаи нави ислоҳоти иқтисодӣ ва сиёсӣ мувофиқ буда, ҳозир ба манфиати федерация, ба соҳибихтиёрии республикаҳо ва воҳидҳои автономӣ, округҳои миллӣ, Советҳои маҳаллӣ дахл дорад.

Рафиқон, дар Съезди мо ягон масъалаи дигар мисли масъалаи муносибатҳои миллӣ шояд ба ин андоза мукаммал муҳокима нашуда бошад. Ҳамаи мо инро ҳис кардем ва дар рафти Съезд бисьёр лаҳзаҳои пурташвишро аз сар гузарондем. Бисьёре аз ин масъалаҳо ташвишоваранд.

Ин масъалаҳоро ба таври комплекс, ҳамаҷониба, ҷасурона ва баробари ин, бо камоли одобу эҳтиром ҳал кардан зарур аст. Вале ин, рафиқон, талаб мекунад, ки мо бояд бо чунин кӯшишҳои баъзе гурӯҳҳо, ки ахлоқу қонунҳоро ба эътибор нагирифта, баъзан роҳи анархияро пеш гирифта, ин проблемаҳо, гуфтан мумкин аст, ин масъалаҳои миллиро бо усулҳои ҷинояткорона «ба танзим даровардан мехоҳанд» муросо накунем. Ин на фақат дар кори байни миллатҳо, балки дар тамоми ҳаёти мо ҳам қобили қабул нест. Мо бояд бо роҳи конструктивӣ, бо воситаи демократия, ошкорбаёнӣ, ҳамфикрӣ, ҳамкорӣ, гуфтушунид пеш равем.

Ман ҳамчун Раиси Совети Олии СССР ба шумо, рафиқони азиз, депутатҳои халқӣ, ба ҳамаи гражданинҳои мамлакатамон муроҷиат мекунам: биёед дар ҳалли ин масъалаҳои хеле муҳим хирадмандӣ, масъулият, сабурӣ ва дурандешӣ зоҳир намоем. **(Чапакзанӣ).** Мо ғамхориро дар бораиояндаи халқҳоямон, фарзандон, набераю абераҳоямон қурбони ҷӯши ҳиссиёти яклаҳзаина нахоҳем кард. Проблемаҳои ин соҳаи муҳим ва ҳоло ҷиддии муносибатҳои байни одамонро фақат дар асоси хирад ва қонун, боз такрор мекунам, дар асоси гуфтушуниди ҳамаҷониба ҳал кардан мумкин аст. Дар ҳаққи касоне, ки ба далелҳои ақлу хирад, қоидаҳои ҳуқуқ муқобил мебароянд, устуворона ва қатъиян қонунро ба кор бурдан лозим.

Депутатҳо дар нутқҳояшон масъалаҳои барои федерацияи мо принципи муносибатҳои марказ ва республикаҳоро ба миён гузоштанд. Дар натиҷаи ин мубоҳиса, ба назари ман, ризоиятро аз рӯи ду масъала зикр кардан мумкин аст. Якум, дар бораи зарурати ҳаётии мустаҳкам кардани Иттифоқи Республикаҳои Совети Социалистӣ ҳамчун давлати сермиллати социалистӣ, ки дар доираи он тамоми халқҳои сокинаш озодона тараққӣ мекунанд. Дуюм. Федерацияи советиро бо мазмуни реалӣ мукаммал гардондан ва республикаҳои иттифоқиро соҳибихтиёр, автономияҳоро ҳамаҷониба мустақил гардондан, ба инсон, сарфи назар аз мансуби миллиаш, ҳуқуқи баробар додан зарур аст. **(Чапакзанӣ).**

Дар рафти музокира масъалаҳои ҳуқуқу тартибот ва интизом ҷиддӣ ба миён гузошта мешуданд. Бозсозӣ, демократия бидуни интизом, би-

дуни ҳисси олии масъулият тассаввурнопазиранд. Дар ҳама ҷо ва дар тамоми замонҳо инкишофи ҳисси гражданӣ, маҳорати таҳти назорат гирифта тавонистани рафтору кирдори худ, барои онҳо дар назди худ ва дар назди ҷамъият ҷавобгар будан аз рукни демократия буд.

Солҳои охир аҳли ҷамъият шоҳиди на як фоҷиа гардид, ки аҳли мамлакатро ба изтироб оварда, риштаи ҳаёти бисьёр одамонро канда кард. Сабаби асосии ин фоҷиа бепарвоию фориғболии баъзе одамон, вазифаҳои бевоситаи худро иҷро накардани онҳост. Ба фалокати Чернобыль ва «Адмирал Нахимов», Свердловск ва Арзамас, наздики Алма-ато ва дигар маҳалҳо ҳамин чиз сабаб шуд. Фоҷиаи охирин — фалокати поездҳо дар Урали Ҷанубӣ. Инҳо, рафиқон, фақат мисолҳои калонтаринанд. Боз бисьёр фактҳое ҳастанд, ки гӯшамон ба шунидани онҳо одат кардааст. Охир, ҳар фалокат риштаи умри инсонро меканад. Дар бораи талафи иқтисодӣ ҳоҷати гап ҳам нест. Мо бояд интизоми мустаҳками истеҳсолии техникӣ дошта бошем. Аз қайди бемасъулиятӣ раҳо ёфтан лозим. Мо бояд интизоми бошууронаро дар ҷамъият пойдор гардонем. Ба фикрам, диққати Съезд ва тамоми органҳои он бояд ҳамеша ба ин масъалаи муҳим нигаронида шавад. Чунин аст кайфияти халқ. Ман инро дар сафари охиринам ҳамроҳи рафиқ Рыжков ба Бошқирдистон ва вилояти Челябинск ҳис намудам.

Проблемаи ҷинояткорӣ бо қобилияти ҳаётии демократия, интизом ҳамаҷониба алоқаманд мебошад. Афзоиши ҷинояткорӣ боиси хашму ғазаби ҳаққонии мардуми советӣ мешавад. Ҳамаи мо, хусусан мардуми деҳот, бояд муборизаи зидди ин бемории вазнинро ҳамаҷониба ривоҷ диҳем. Хусусан бар зидди ҷинояте, ки ба пояҳои ҷамъияти мо дағдаға мекунад, яъне бар зидди ҷинояткории муташаккилона муборизаи сахт барем. Ҳукумат, органҳои муҳофизати ҳуқуқ бояд аз рӯи ин масъала тадбирҳои судбахш бинанд, чунин аст фикри Съезд **(Чапакзанӣ).**

Рафиқон! Агар мо такрори варианти сарбастаи тараққиётро нахоҳем, таъхирнопазирии ҳалли бисьёр проблемаҳо набояд, албатта, пешомадҳои бозсозиро пардапӯш кунад. Қарорҳои таъҷилӣ имрӯз бояд кӯпруке ба фардо, плацдарме барои ривоҷи бозсозӣ, дастовардҳои дигарсозиҳои минбаъда гарданд. Ман нутқи рафиқ Шмелёвро бо рағбати том гӯш кардам. Вале ба чунин ибораи ӯ розӣ нестам, ки диққати вайро кори ояндаи мо ба худ ҷалб намекунад. Ба фикрам, вай беҳуда ба ин мавзӯъ қатъӣ эътибор надодааст. Сиёсате, ки фақат пешомадҳои наздикро ба назар мегираду имрӯзу ояндаро ба ҳам алоқаманд намекунад, сиёсати мукаммал нест.

Агар ифодаи классикони марксизмро истифода барам, сиёсат ин тактикаест, ки мақсадҳои бузургро аз мадди назараш ҳаргиз дур намекунад. Ин, рафиқон, масъалаи ҷиддист. Социализм аз он вақте ки илм гардид, талаб мекунад, ки ба вай ҳамчун бо илм муносибат кунанд. Ин фикри Ленин буд. Дар ин кор ибораҳои обдори публицистӣ ва истиораҳои шоирона ёрӣ расонда наметавонанд, ҳарчанд ин кор баъзан ҷолиби диққат аст. Дар ин бобат таҳлили ҷиддии илмӣ лозим аст ва партия дар роҳи ҳалли проблемаҳои наве, ки дар назди назарияи социализм қарор доранд, таҳлили ҷиддиро пеш мегирад.

Мо бояд ҷустуҷӯи илмӣ, мубоҳисаро боз ҳам бештар ба роҳ монем, ҷамъиятамонро мулоҳиза кунем, бубинем, ки чиҳоро барпо кардаем ва чиҳоро аз нав месозем.

Ниҳоят, мақсадҳои иҷтимоии мо кадомҳоянд ва вазифаи бозсозӣ аз чӣ иборат аст? Мо марҳалаҳои нави навсозии революционии социализмро чӣ тавр тасаввур мекунем?

Мо дурудароз ва одатан он чизро ба асос мегирифтем, ки ҷамъияти мо яке аз беҳтарин сохтҳои имконпазири ҷамъиятист.

Чунин хулоса аз тасаввуроти оиди яккаю ягонагии модели социалистӣ аз тасаввуроте бармеояд, ки бо факти сохтмони социализм дар як мамлакат ташаккул ёфтааст. Акнун медонем, ки ин тавр нест. Гуногу-

нии роҳҳои тараққиёти социалистиро дар амал ҳам дидем ва дар назария ҳам дарк кардем. Хавфи воқеии дур рафтанро аз моҳияти ғояи социалистӣ, ки бо догматизм, схемаҳои ғайриҳаётӣ ва назарӣ таҳриф шудааст, пай бурдем. Дар бораи худсарию бедодгариҳо ҳоҷати гап нест.

Вале мо дигар чизро ҳам мебинем. Ин сарвати беинтиҳои ғояи социализм, сарватест, ки онро фақат гуногунии қарорҳои амалӣ, ки бо идеяҳои коммунистии хизмат кардан ба инсон муттаҳид шудаанд, ошкор карда метавонад. Ман ба имкониятҳои беҳади социализм бовар дорам. Ба фикрам, мо бояд ба саволҳое, ки дар назди мо ҳаёт гузоштааст, дар доираи сохтамон, дар роҳҳои демократонӣ ва ошкорбаёнӣ, муҳокимаи ҳамаҷонибаи тамоми проблемаҳои имрӯза ҷавоб ҷӯем. **(Чапакзанӣ).**

Мо ҳанӯз аз тамоми сарвати шаклҳои ҷамъияте, ки ба сӯи он меравем, хабар надорем. Вале медонистем, ки ин шаклҳо ҳатман аз амалия, аз дониши гузашта, имрӯза ва оянда, дар асоси омӯхтани тамоми комьёбиҳои тамаддуни бани башар бармеоянд. Марксизм ҳеҷ гоҳ аз процессҳои ҷаҳон дар канор намеистад. Он на берун аз роҳи инкишофи тамаддуни башарият, балки дар шоҳроҳи ҳаёт пайдо шудааст. Мо он чизро ҳам медонем, ки ҷамъияти нав аз тамоми ҷиҳат, бо тамоми зуҳуроташ ба манфиати инсон хизмат мекунад. Онро оммаи ташаббускор ташаккул ва инкишоф медиҳад, бо эҷодкории вай барпо мегардад ва барои ин омма роҳи васеъ мекушояд. Социализм нерӯи бузург дорад ва мо бояд ба ин нерӯ дар асоси демократия ва ошкорбаёнӣ, гуманизацияи муносибатҳои ҷамъиятӣ, эътирофи арзишҳои умумиинсонӣ, нормаҳои оддии маънавиёт ва адолат, аз ҷиҳати иҷтимоӣ ва ҳуқуқӣ эмин будани шахс роҳ кушоем.

Ин корро, албатта, ҳамчунин дар асоси иқтисодиёти самарабахшу динамикӣ, ки ба усулҳои иқтисодӣ, ба шаклҳои гуногуни моликияти ҷамъиятӣ такья мекунад, дар асоси кордонӣ, меҳнати ҳалол, интизом, яъне, рафиқон, ба маънои пурраи ин дар асоси маданият ба ҷо овардан мумкин аст.

Аслан ин проблемаи маънавиёти ҷамъият аст, ки дар ин бора дар Съезд бисьёр набошад ҳам, сухан ронда шуд. Социализм аз рӯи табиаташ бояд ҷамъияти одамони аз ҷиҳати маънавӣ бою дар ҳақиқат интеллигент бошад, сарфи назар аз он, ки онҳо ба чӣ коре машғул ва ба кадом гурӯҳи иҷтимоӣ мутталиқ бошанд. Мо бояд нисбат ба проблемаҳои маънавӣ комилан ҳассос ва бодиққат бошем, вагарна, рафиқон, навсозии ҷамъият ҷомаи амал намепӯшад, зеро қувваи асосии ҳалкунанда, симои асосии пешбарандаи бозсозӣ инсон аст. **(Чапакзанӣ).**

Бисьёр хусусиятҳои ҷамъияти оянда дар рафти бозсозӣ ташаккул мeёбанд. Барои дар вазъияти мубоҳисаҳои демократӣ дарк намудани вазъияти воқеии ҷамъият, муайян намудани роҳҳои нави тараққӣ додани иқтисодиёт ва соҳаҳои сиёсӣ, амалан барпо кардани заминаи бозсозӣ чор сол лозим омад.

Ба фикрам, ин кор бояд вусъат ёбад ва ба он такья кунад, ин роҳҳои муҳими кори партия дар арафаи Съезди XXVIII КПСС мебошад. Ба ин маънӣ Съезди якуми депутатҳои халқи СССР ба манфиати бозсозӣ хуб кор кард ва дар ин бобат навсозии революционии социализм хизмати калон дорад. **(Чапакзанӣ).**

Рафиқон депутатҳо! Ман, роҳбарияти сиёсӣ, пеш аз ҳама барои он танқид шудем, ки ҳангоми татбиқи ислоҳот ба сусткорӣ роҳ додаем. Ман ин танқидро мепазирам. Мо аз бисьёр ҷиҳат қафо мондем ва ин ба процессҳои дигарсозӣ ҷиддӣ таъсир расонд. Ба фикрам, агар КМ нисбат ба иҷрои дастурҳои ҳам Съезди партия ва ҳам Конференцияи XIX партиявӣ бештар сахтгир мешуд, камбудию норасоиҳо камтар мебуданд.

Ин аз бисьёр ҷиҳат ба ҳукумати СССР низ дахл дорад. Суст дарҳам шикастани структураҳои кӯҳнаи идора, кӯшиши бо усулҳои кӯҳна, (ки моро борҳо ба нокомиҳо дучор кардаанд) ҳал намудани масъалаҳои муҳими рӯз, ки бисьёрашон кӯҳна мебошанд, аз камбудиҳои ҷиддии

ҳукумат аст. Дар ҳалли як қатор проблемаҳо ба таври бояду шояд принципнокӣ зоҳир нашуд, ба ин ё он проблемаҳои муҳими ҳаёти дохилӣ сари вақт эътибор дода нашуд.

Ҳозир мо ҳамаамон хуб дарк мекунем, ки бозсозӣ кори бағоят дарозмуддат аст. Он таърихан даврaи гузариш аст дар роҳи тараққиёти социализм. Бори дигар таъкид намудан зарур аст, ки мо ба ҷаҳида гузаштан аз марҳалаҳо, дур рафтан аз воқеият, ҳатто бо сабабҳои наҷибе, ки бо бесабрии фаҳмо алоқаманд мебошанд, муқобилем. Вале мо бояд бар зидди «тадриҷкорӣ», бепарвой, бар зидди дониста ва ё надониста халал расондан ба бозсозӣ қатъӣ мубориза барем. Ниҳоят, ин ду ифрот — ҳам консерватизм ва ҳам чаправӣ ба ҳам мувофиқ меоянд ва дар натиҷа, агар яке аз ин ифротро асоси фаъолияти сиёсӣ қарор диҳем, ба бозсозӣ зарбаи сахт расиданаш мумкин аст.

Ман тарафдори сиёсати фаъолона ва баробари ин мулоҳизакоронаи реалистӣ мебошам. КПСС чунин сиёсатро пешниҳод карда, даъво надорад, ки бекамбудист ва ҳақ ба ҷониби вай аст, балки, баръакс, тамоми ҷамъият, тамоми қувваҳои интеллектуалиро ба такмили он даъват мекунад. Мо бояд ҳар қадамамонро аз нигоҳи танқид таҳлил кунем.

Бозсозӣ аз доираи танқид берун набуд ва нахоҳад буд. Барои ҳамин ҳам вай бозсозӣ мебошад. Вале сабақҳои онро ошкоро таҳлил карда, чунин мақоли хубро фаромӯш набояд кард: ба кайк ситеза карда пӯстинро ба оташ наандозем. Агар Пленуми апрелии КМ, Съезди XXVII партия, Конференцияи XIX партиявӣ намебуданд, рафиқон, биёед дар назди худ ва дар назди халқамон реалисту поквиҷдон хоҳем буд, ба гумон, ки Съезди мо барпо мегардид. (**Чапакзанӣ**). Сарфи назар аз гуногунии ақида, мулоҳиза ва тавсияҳое, ки дар Съезд ҷой доштанд, агар, албатта, мавқеи ғалатфаҳмиро пеш нагирем, инро надидан ва пай набурдан мумкин нест.

Яке аз натиҷаҳои равшани бозсозӣ ин аст, ки мо аз солҳои дуру дарози истибдоди системаи маъмуриятчигию фармонгузорӣ ба ҳаёти мӯътадилу ошкорои сиёсӣ гузаштем. Ба фикри ман, асосан ба ҳаёти мӯътадил гузаштем. Ин дастовардест, ки бо азобу машаққат насибамон гардидааст. Агар мо онро муҳофизат накунем, бозсозиро маҳв менамудем, онро буғӣ мекардем.

Мехостам, рафиқон, боз дар ин бора сухан ронам. Дар Съезди мо баҳсу мунозираи пурҷӯшу хурӯш давом кард. Фикрҳои гуногун баён шуданд. Ин ҳодисаи табиист, ки асоси конструктивии бозсозиро пойдор мегардонад. Вале на бо тамоми мулоҳизаҳои танқидӣ ман ҳам, мисли бисьёр дигар депутатҳо, бегуфтугӯ, розӣ шуда метавонам. Хусусан вақте розӣ намешавам, ки ин ва ё он сабаб, ҳодиса ва ё ҷиҳати ҳаёти воқей мутлақ шуморида мешаванд. Ба фикрам, чунин рафтор ақидаи моро таҳриф карда, ба мулоҳиза ва хулосаҳои мо таъсири манфӣ мерасонад ва бо ҳамин боиси хатоҳои нав мегардад.

Дар рӯзҳои аввал дар ин ҷо аппарат хеле сахт танқид шуд. Бюрократизм, аппаратҳои аз ҳад калон, коркунони беҷарвою бесалоҳиятро зери қанот гирифтан намехоҳам.

Зиёда аз ин, ба фикрам, мо ба муқобили бюрократизм бо қатъияти кофӣ мубориза намебарем ва масъалаҳои оиди кадрҳоро, ки худи бозсозӣ тақозо мекунад, суст ҳал менамоем. (**Чапакзанӣ**). Вале бовар дорам, ки шикастани системаи фармондиҳию маъмуриро аз мубориза зидди аппарат ҷудо набояд кард. Агар умуман бо маъракаи зидди аппарат маҳдуд шавем, рафъи бюрократизм ба мо муваффақиятҳо намеорад. Бидуни аппарати моҳир, кордон ва сози идораи марказ ва маҳалҳо, рафиқон, ягон муваффақият даст намедиҳад. Ва онҳое, ки аппаратро умуман танқид мекунанд, худашон тайёрӣ мебинанд, ки ба аппарати нав дохил шаванд. (**Чапакзанӣ**). Ба фикрам, дар ин ҷо чизи тааҷҷубовар нест. Пӯсткандаи гапро гӯед, ки ба мо аппарати нав лозим. Гапатонро маъқул меёбам. (**Чапакзанӣ**).

Рафиқон! Боз ба як масъалае дахл мекунам, ки ҳамаи моро ба ҳаяҷон меорад, вай маро ҳам ба ҳаяҷон меоварад. Мо бинобар сабабҳои таърихӣ ва камтаҷрибагӣ нисбат ба масъалаи дар дасти як роҳбар аз ҳад зиёд гирд овардани ҳокимият махсусан ҳассосем. Ин дар ин ҷо, дар Съезд ҳам ба гӯш расид. Гап, ки ҳамин бошад, фикрамро доир ба он ошкоро баён кардан мехоҳам.

Ман ҳамчун коммунист чунин ишораҳои бигузор на чандон равшанро дар ин ҷо гуфташударо хеҷ намепазирам, ки гӯё тамоми ҳокимиятро ба дасти худ гирифтанӣ бошам. Ин ба нуқтаи назар, ҷаҳонбинӣ ва ба ҳатто табиати ман бегона аст. Дар пленуми апрелӣ дигаргунии қатъӣ ба сӯи сиёсати нав на барои ин пеш гирифта шуд, партия ва халқ кори душворро барои демократонӣ, ошкорбаёнӣ, барои пок ва нав кардани ҷамъиятамон ва хаёти ҷамъиятӣ на барои ин ривоҷ додаанд.

Ман, ҳамчун Котиби Генералӣ, Раиси Совети Олӣ, ғайр аз бозсозӣ, демократонӣ ва ошкорбаёнӣ сиёсати дигаре надорам ва ман бори дигар ба Съезд, меҳнаткашон, ба тамоми халқ изҳор менамоям, ки ин сиёсатро пурра дастгирӣ менамоям, зеро мо фақат дар заминаи он метавонем ҷамъиятро муттаҳид сохта, пеш равем. Мақсади ҳаёту кори худро аз ҳамин иборат медонам. **(Чапакзанӣ).**

Рафиқон! Маркс ва Ленин муносибати танқидиро ба фаъолияти худ барои партияи революционӣ ҳатмӣ мешумурданд. Ба фикрам, мо метавонем бигӯем, ки ин қоидаи ҳаёти партия ва ҷамъиятамон мегардад. Вале ман, ҳамчун коммунист, бо ҳамин сабаб ҳам тӯҳмату бӯҳтонро дар ҳаққи партия қатъиян рад мекунам. **(Чапакзанӣ).** Такрор мекунам то вазъият тамоман равшану фаҳмо бошад. Ба фикрам, масъала бояд ин тавр истад: партия хизмати халқро мекунад, ки ин ҷиҳати асосист. Вай барои сиёсат ҷавобгар аст, бинобар ин аз доираи танқид ва шарҳу баёни халқ берун буда наметавонад. **(Чапакзанӣ).**

Вале дар ҳаққи КПСС тӯҳмату бӯҳтон кардан кори тамоман дигар аст. Албатта, таърихи партия саҳифаҳои гуногун, аз ҷумла саҳифаҳои фоҷиавӣ ҳам дошт. Партияи мо аз хусуси саҳву хатоҳо поквиҷдонона гуфт. Партия масъулияти онҳоро ба дӯш гирифт, ташаббускори бозсозӣ ва навсозии қатъии ҷамъият гардид.

Аминам, ки 20 миллион коммунист, Комитети Марказӣ бо кӯмаки бозсозӣ собит карда метавонанд, ки вазифаҳои душвори замонро иҷро карда метавонанд, мақоми пешоҳанги сиёсии ҷамъияти советиро минбаъд ҳам ба ҷо оварда метавонанд. **(Чапакзанӣ).**

Оре, партия бояд чун тамоми ҷамъият фаъолияташро тағйир диҳад. Ҳамчун Котиби Генералии КМ мехоҳам ба депутатҳо бигӯям, ки Бюрои Сиёсӣ роҳи Съезди XXVII, Конференцияи XIX партияро баҳри бозсозии ҷамъият устуворона амалӣ карданист. Ба фикрам, ҳангоми тайёрӣ ба Съезди XXVIII КПСС ҳам бояд кори бузург ба ҷо оварда шавад. Вале инаш ҳам дуруст аст, ки партия баъзан аз баъзе процессҳои имрӯзаи ҷамъият ақиб мемонад. Агар вай хоҳад, ки пешоҳанги сиёсии ҷамъият буда, ин вазифаро минбаъд ҳам ба ҷо орад, ки ҷамъият ба чунин қувваи пешоҳанг ва тарғиботчии мақсадҳои программавӣ зарурат дорад, бояд кори худро назар ба ҷамъият зудтар тағйир диҳад. **(Чапакзании пурмавҷ).**

Рафиқон! Дар ин ҷо дар ҳаққи Комитети Марказӣ ва Бюрои Сиёсӣ суханони ташвишовар ҳам ба гӯш расиданд. Мехоҳам бигӯям, ки Комитети Марказӣ дар мавқеи Бюрои Сиёсӣ мебошад, ки аз хусуси он гуфта будам. Ва ба шумо ваъда медиҳам, ки ягон хавфи табаддулот ва ё ба ҳамин монанд чизе вуҷуд надорад. Аз ин хусус бо камоли қатъият мегӯям. **(Чапакзанӣ).**

Биёед махсусан дар ин ҷо, дар органи олии ҳокимият, ба ҳар гуна овозаҳо хотима диҳем, ба умеди ҳар хел сафсатае, ки аксаран ба мо мегӯянд, нашавем. **(Чапакзании пурмавҷ).**

Дар назди мо, рафиқон, вазифаи аз ҷиҳати миқьёсу навигариаш басо муҳиме меистад, ки ба саъю кӯшиши ҳокимияти навшавандаи советӣ ва кори сиёсии партияи навшаванда роҳбарӣ кунем, то нерӯи азими сохти ҷамъияти социалистӣ пурра зоҳир шавад.

Оре, мо дар вазъияти мураккаб қарор гирифтаем. Вале на дар зулмоту торикӣ. Мехоҳам инро рӯирост бигӯям. Бале, на дар зулмоту торикӣ, чунонки ҳатто ба назари ҳозирон ҳамин тавр мерасад. Сиёсати мо равшан аст. Партия сиёсатро муайян ва онро ба ҷамъият пешниҳод намуда, вазифаи таърихии навсозии социализмро иҷро карда метавонад. Аминам, ки системаи муҷадади Советҳо дар принципҳои ҳокимияти халқӣ ба иҷрои вазифаҳои бозсозӣ ҳиссаи ҳалкунанда мегузорад.

Дар Съезд ва, шояд, бисьёр рафиқон, аз афташ, ба ин диққат доданд, ки аз хусуси сиёсати берунӣ кам гуфта шуд, таъкид шуд, ки мо дар марҳалаи ҳозираи бозсозӣ ҳақиқатан ҳам натиҷаҳои зиёде, яъне натиҷаҳоеро, ки на фақат симои Иттифоқи Советӣ, балки вазъияти ҷаҳонро низ аз бисьёр ҷиҳат тағьир додаанд, соҳиб гаштаем, ки ҳам халқамон ва ҳам аҳли ҷамъияти тамоми ҷаҳон маъқул меёбанд. Алҳақ чунин аст.

Коре, ки дар соҳаи сиёсати берунӣ ба ҷо оварда шуд, оқибати тағьир ёфтани мафҳумот, концепцияҳо ва ҳатто доктринаҳо нест. Аз баҳри бисьёр чизҳои пӯсида, зараровар ва пурнуқсони меросӣ гузаштем, вале касе ба мо, ҳамчунин ба халқҳои дигар дар корҳои ҷаҳон дигаргуниҳои мусбатро ато намекунанд. Не, рафиқон, ҳар қадамамон дар роҳи сӯи ҷаҳони нави бештар мутамаддин дар мубориза и душвор, зоҳиран, шояд, на он қадар ва на ҳамеша ба назар намоён ба даст меоянд.

Ва боз як чизи дигарро таъкид мекунам. Барои он, ки пешравиҳои мусбати корҳои байналхалқӣ бебозгашт гарданд, мо бояд ҳамеша дар хотир дошта бошем, ки бо ҳарифоне сарукор дорем, ки фактҳо ва фақат фактҳоро ба эътибор мегиранд. Мо бояд ба онҳо мудом чунин фактҳоеро пешниҳод кунем, ки ба онҳо, умедворам, муддати тӯлонӣ боварӣ мебахшанд, ки беҳтараш, бо мо бо нияти нек зиндагӣ кунанд, чунончи мо мехоҳем бо ҳамаи ҳамсояҳои дуру наздикамон бо камоли некхоҳӣ зиндагӣ кунем. **(Чапакзанӣ).**

Инак, рафиқон, агар мо роҳамонро ҳамчун депутатҳои халқ солимфикрона ва аз нигоҳи давлат мулоҳиза кунем, моро роҳи душвор, вале ба ҳар ҳол равшан дар пеш аст.

Ҳокимият ба Советҳо, рафиқон, ин маънои барпо намудани системаи муассисаҳои демократӣ, системаи ҳокимияти халқиеро дар назар дорад, ки мунтазам ва самарабахш буда, дар тамоми шароиту вазъият амал мекунад.

Ҳокимияти Советҳо бидуни ба деҳқонон баргардондани замин даст намедиҳад.

Ҳокимияти Советҳо бидуни он даст нахоҳад дод, ки агар ҳар кадоми мо худро як қисми ҷамъият, табиати том, нигаҳдории тандурустӣ ва маориф, беҳбудӣ ва тараққиёт ҳис накунем.

Агар ҳокимияти халқӣ самараи назар ба ҳар шакли дигари ҳокимият бештарро пайдо накунад, мустаҳкам намешавад.

Аз ин бармеояд, ки мо бояд дар сиёсат бисьёр чизро ёд гирем ва ба бисьёр чиз одат кунем.

Съезди гузашта ба мо бисьёр чизро ёд дод. Бешубҳа, ҳамаи мо аз он сабақҳои зарурӣ мегирем, аз он бохирадтар шуда меравем. Ҳамчунин, бешубҳа, Съезди ояндаро бо тайёрии комилтар пешвоз мегирем.

Хуллас, ҳамаи мо бояд мактаби ҳокимияти халқии советиро якҷоя ёд гирем. Аминам, ки мо онро ёд мегирем.

Иҷозат диҳед изҳори боварӣ намоям, ки мо бо саъю кӯшиши якҷоя, бо кору бори ҳар депутат вазифаҳоеро ба ҷо меорем, ки халқамон, Ватани умумиамон ба зиммаи мо гузоштаанд. **(Чапакзании бардавом).**

# ДАР БОРАИ ВАЗИФАҲОИ АСОСИИ СИЁСАТИ ДОХИЛӢ ВА БЕРУНИИ СССР

## *ҚАРОРИ*

## *Съезди депутатҳои халқии Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ*

Съезди депутатҳои халқи Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ иродаи халқро ифода карда, тамоми ҳокимияти олии давлатии мамлакатро ба зимма мегирад.

Халқ тақдири худро бовар карда, ба дасти депутатҳо супурдааст ва аз иҷрои накази вай дида вазифаи олитаре нест.

## I.

Съезд маърӯзаи Раиси Совети Олии СССР М. С. Горбачёвро дар бораи вазифаҳои асосии сиёсати дохилӣ ва берунии СССР, маърӯзаи Раиси Совети Вазирони СССР Н. И. Рыжковро дар бораи программаи фаъолияти ояндаи ҳукумат шунида ва муҳокима карда, таъкид менамояд, ки мамлакат давраи бағоят масъулиятноки таърихи худро аз сар мегузаронад, ки қисмати бозсозӣ, ояндаи Ватани сермиллати мо ба он вобаста аст.

Бозсозии куллии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият, ки бо ташаббуси партия сар шудааст, бояд мамлакатро аз касодии ҷиддӣ, ки мамлакат аввали солҳои 80-ум ба он дучор шудааст, раҳо кунад, ҳамаи он чиро ки ба тараққиёти мамлакат халал мерасонад, қатъиян дур партофта, ба социализм симои муосир бахшида, барои ҷамъияти советӣ имкониятҳои нави пешрафти ҷамъиятӣ муҳайё намояд.

Мавҷи навсозӣ тамоми халқро бедор кард ва ба по хезонд. Дар сиёсат, иқтисодиёт, маданият бо душворӣ бошад ҳам, процесси истифодаи шаклҳои нави ҳаёти ҷамъиятӣ давом дорад.

Ислоҳоти иқтисодӣ сар шуд. Дигаргунсозии системаи сиёсӣ оғоз ёфт. Асоси давлати ҳуқуқбуньёд гузошта мешавад. Дар шуури ҷамъиятӣ дигаргуниҳои куллӣ рӯй медиҳанд. Процесси пуравҷи роҳ ёфтани сиёсат дар шуури ҳамаи табақаҳои аҳолӣ ривоҷ меёбад.

Съезд иродаи халқро баён карда, ба тарафдории мунтазам пеш рафтан бо роҳи бозсозӣ изҳори ақида мекунад. Дар баробари ҳамин съезд таъкид менамояд, ки рафти бозсозӣ душвор ва ихтилофнок буда, вазъияти мамлакат мисли пештара мураккаб ва шиддатнок аст. Вай аз касодӣ ҳоло раҳо наёфтааст. Навсозии ҳаёти ҷамъият ба ҷонсахтии структураю усулҳои кӯҳнаи кор, ба қолабҳои пештараи тафаккур дучор меояд. Аз як тараф, муқобилати қувваҳои консервативиро бартараф кардан ва, аз тарафи дигар, рӯҳияи радикалӣ, талабҳоеро рафъ кардан ло-

зим меояд, ки онҳо шароити объективиро ба эътибор нагирифта, ҳамаи масъалаҳоро яку якбора ҳал карданӣ мешаванд.

Бозсозӣ умедҳои калон бахшид, вале он ҳанӯз натиҷаҳои матлуб, хусусан дар соҳаҳои иқтисодӣ ва иҷтимоӣ натиҷаҳои матлуб набахшидааст. Баъзе масъалаҳо ҳатто боз ҳам шиддат ёфта, авзои иҷтимоии ҷамъиятро боз ҳам пуршиддат мегардонад. Ба сабаби носоз будани системаи молия, номутаносиб шудани бозор, афзудани дефицити бисьёр хелҳои мол ва хизмат аҳамияти дигаргуниҳои мусбате, ки дар истеҳсолот ба назар мерасиданд, суст мешавад. Сарфи назар аз чораҳои андешидашуда, масъалаи озуқа ва манзил мисли пештара ҷиддӣ мебошад. Вазъияти экологӣ мураккаб мегардад. Ҳамаи ин ба шароити ҳаёт, хусусан ба шароити ҳаёти табақаҳои каммузди аҳолӣ, таъсири манфӣ мерасонад.

Ҳоҷагии халқ ба қонеъ гардондани эҳтиёҷоти инсон суст рӯ меорад. Дар роҳи баланд бардоштани дараҷаи илмию техникӣ ва афзудани самараи истеҳсолот дигаргунии ҷиддӣ дида намешавад. Маблағ мисли пештара дар байни объектҳои сершумор паҳну парешон карда, ҳаҷми сохтмони нотамом зиёд мешавад.

Аз сабаби муносибати ғайрикомплексӣ, нособитқадамӣ ва ноқатъиятӣ дар татбиқи ислоҳоти иқтисодӣ, дар ташкили механизми нави хоҷагидорӣ нуқсонҳои ҷиддӣ пайдо мешаванд. Системаи маъмурию амрдиҳӣ ба шароити бозсозӣ мутобиқ шуда, тараққиёти иқтисодиро мисли пештара бозмедорад. Аппарати азими идора ба истифодаи муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ ва дигар шаклҳои пешқадами ташкили ҳаёти иқтисодӣ, ба ташаббуси омма халал мерасонад. Дар соҳаи музд баробарҳақдиҳӣ, туфайлихӯрӣ, маҳалчигӣ, афзал донистани манфиати идораи худ, худбинии гурӯҳҳо бартараф нашудааст.

Дар сари роҳи ислоҳоти сиёсӣ ва демократонии ҷамъият ҳам масъалаҳои ҷиддӣ пайдо мешаванд. Дар кори Советҳо ва органҳои иҷроияи онҳо вазифаю усулҳои нави роҳбарӣ суст маъмул мешаванд, фаъолияти рӯзафзуни ҷамъиятии омма ба эътибор гирифта намешавад, имконияти мусбати ҳаракатҳои ташаббускори меҳнаткашон бояду шояд қадр карда намешавад. Амалияи маъмуриятчигӣ нисбат ба корхонаҳо, колхозу совхозҳо, кооперативҳо ва иҷоракорон бас нашудааст.

Съезд суст шудани интизом ва масъулият, афзудани халалёбии ҳуқуқ ва ҷиноятро дар мамлакат факти бағоят ташвишовар мешуморад. Дар кори органҳои муҳофизи ҳуқуқ дар муборизаи зидди ҷинояткорони муташаккил ва ришвахӯрӣ камбудиҳои калон ҳастанд.

Масъалаҳои муносибатҳои байналмиллӣ, ки солҳои сол зам мешуданд, дар рафти демократонӣ ва ошкорбаёнӣ равшан намоён шуданд. Манбаъҳои хавфноки ҷанҷол маълум шуданд, ки ин ҷанҷолҳо боиси ҳодисаҳои ҷиддӣ мегарданд. Ин оқибати таҳрифоти бисьёрсолаи сиёсати миллии ленинӣ, вақти дуру дароз инкор карда шудани манфиати қонунии миллату халқҳои мамлакат буд. Дар тараққиёти иҷтимоию иқтисодии баъзе республикаю ноҳияҳо каҷравиҳои ҷиддӣ, процессҳои миграционии ғайританзим пайдо шуданд. Дар инкишофи забону маданиятҳои миллӣ, хусусан забону маданияти халқҳои камнуфус, бисьёр масъалаҳои ҳалношуда зоҳир шуданд.

Съезди депутатҳои халқи СССР таъкид менамояд, ки халқи советӣ — синфи коргар, деҳқонон ва интеллигенция, ҳамаи табақаҳои иҷтимоӣ, тамоми миллату қавмҳои мамлакати мо — дар интихоботи депутатҳои халқӣ сиёсати бозсозиро пурра тарафдорӣ карданд. Дар баробари ҳамин интихобкунандагон қатъӣ талаб намуданд, ки бозсозӣ боз ҳам қатъитар ва собитқадамонатар пеш гирифта шавад.

Съезд Совети Олии СССР ва Совети Вазирони навташкили СССР-ро ӯҳдадор менамояд, ки ҳамаи чораҳоеро муайян кунанд ва андешанд, то ки дигаргуниҳои мусбати саршуда пойдор гардонда ва вусъат дода, афзоиши тамоюлоти манфӣ боздошта, масъалаҳои таъхирнопазир дар

муддати кӯтоҳтарин ҳал карда, асоси пойдори бо роҳи прогресс боз ҳам пеш рафтани мамлакат гузошта шавад.

Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР пешниҳодоти конкретиеро, ки депутатҳо дар Съезд баён кардаанд, ҳамаҷониба таҳлил ва ҷамъбаст кард, онро дар амалияи қонунгузорӣ, дар фаъолияти ҳукумат, вазорату идораҳо ба назар гиранд ва дар ин бора ба депутатҳои халқӣ ахбор пешниҳод кунанд.

## II.

Беҳбудии моддӣ, пешрафти маънавӣ ва аз ҷиҳати маънавӣ солим будани ҷамъият ва ҳар узви он маънои олии фаъолияти Давлати Советӣ мебошад. Съезд аз органҳои давлатӣ талаб менамояд, ки ба инсон, ба демократонӣ ва гуманизацияи минбаъдан ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият, ба навсозии маънавии он, собитқадамона татбиқ шудани принципи адолати иҷтимоӣ қатъӣ рӯ оранд.

Барои ба куллӣ баланд шудани дараҷаи зиндагонии халқ фурсат лозим аст, барои ин самараи истеҳсолотро хеле зиёд кардан, кӯшишу ғайрати буньёдкоронаи коллективҳои меҳнатӣ, органҳои хоҷагӣ, аҳли тамоми ҷамъият лозим аст. Вале масъалаҳое ҳастанд, ки бояд бетаъхир ҳал шаванд.

Съезд ба Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР супориш медиҳад чораҳои таъхирнопазир андешанд, то ки вазъияти фурӯши молҳои истеъмолӣ худи вактҳои наздиктарин устувор гардида, норасоии молу хизматҳои зарууртарин бартараф гардад. Съезд зарур мешуморад, ки то қабули қонуни нави нафақа мунтазир нашуда, фавран на дертар аз 1 январи соли 1990:

— андозаи хурдтарини нафақаи айёми пирии ҳамаи гражданинҳо ба дараҷаи музди кори пасттарин бардошта, дар баробари ҳамин фарқи таъминоти нафақаи колхозчиён, коргарон ва хизматчиён барҳам дода шавад;

— андозаи камтарини нафақаи инвалидони гурӯҳҳои 1 ва 2, беваю волидони хизматчиёни ҳарбии ҳалокшуда зиёд карда, имтиёзи онҳо ба имтиёзи иштироккунандагони Ҷанги Бузурги Ватанӣ баробар карда шавад;

— ба иштироккунандагони Ҷанги Бузурги Ватанӣ, беваю волидони хизматчиёни ҳарбии халокшуда ҳуқуқи бепул гирифтани дору, ҳамчунин барои иштироккунандагони ҷанг, шахсоне, ки барои меҳнати фидокорона солҳои ҷанг бо ордену медальҳо мукофотонида шудаанд, ҳуқуқи бепул истифода бурдани нақлиёти дохилии шаҳр (ғайр аз таксӣ) муҳайё карда шавад;

— фарқи сариштаи беморон дар муассисаҳои тиббӣ, инчунин дар санаторияю хонаҳои истироҳати идораҳо бартараф карда шавад;

— маҳдудияти нафақаи нафақахӯроне, ки ба сифати коргар ва усто кор мекунанд, инчунин махдудияти нафақаи ҳамаи нафақахӯрони инвалиди машғули хоҷагии халқ, сарфи назар аз андозаи музди корашон, бекор карда шавад.

Пешниҳодоти конкретии доир ба ин масъалаҳо, аз ҷумла манбаи молиявии онро бояд Совети Вазирони СССР дар мӯҳлати семоҳа ба муҳокимаи Совети Олии СССР гузорад.

Съезд ба мақсади беҳтар шудани тамоми шароити иҷтимоии ҳаёт ва меҳнати одамони советӣ Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР-ро ӯҳдадор менамояд, ки мувофиқи ваколаташон чораҳои зерин андешанд:

— дар асоси татбиқи сиёсати ҳозираи аграрӣ, ки бозсозии куллии муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ, ба куллӣ беҳтар намудани шароити ҳаёти мардуми деҳот, мустаҳкам шудани базаи моддии истеҳсолоти агросаноатиро дарбар мегирад, ҳалли масъалаи озуқаро тезонанд;

— истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва адои хушсифати хизматро зудтар зиёд карда, барои ин структураи дахлдори иқтисодӣ барпо кунанд. Ба ин кор корхонаҳои саноати мудофиа, индустрияи вазнин ва бинокориро ҷалб намоянд;

— сохтмони манзил ва пеш аз ҳама сохтмони манзили кооперативӣ ва шахсиро хеле зиёд кунанд. Барои ин мақсад корхонаҳои зарурии ташкилотҳои бинокорӣ ва аз ҳисоби кам шудани сохтмони саноатӣ ресурсҳои моддию молиявӣ ҷудо кунанд. Барои мустаҳкам шудани базаи индустрияи бинокорӣ ва афзудани истеҳсоли масолеҳи бинокорӣ, куллан беҳтар шудани симои меъмории шаҳру қишлоқ, ободонии фонди манзил, хоҷагии коммуналӣ чораҳо бинанд;

— сифати ҳифзи саломатӣ ва бо дору таъмин намудани аҳолиро хеле беҳтар кунанд. Манбаъҳои иловагии маблағ ёфта, маблағи пешбинишударо барои афзудани миқдори касалхонаю поликлиникаҳо, бо асбобҳои замонавӣ таъмин кардани онҳо, барои афзудани корхонаҳои истеҳсоли доруи замонавӣ ва техникаи тиббӣ самарабахш истифода баранд;

— истеҳсоли техникаи тиббиро ба истеҳсоли молҳои зарууртарини истеъмоли халқ баробар дониста, физкультура ва спорти оммавиро чун воситаи самарабахши мустаҳкам шудани саломатӣ ва кам шудани беморӣ ҳамаҷониба вусъат диҳанд;

— масъалаи имконияти то 24 рӯзи кор расондани мӯҳлати отпуски камтарин ва отпуски нигоҳубини фарзандони то сесоларо муҳокима кунанд;

— шароити иҷтимоӣ, иқтисодӣ ва шароити дигари ба ҳаёти мустақилонаи меҳнатӣ ва ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ ҳамроҳ шудани ҷавононро беҳтар кунанд; чораҳои аз ҷиҳати молиявӣ, ҳуқуқ ва ташкилӣ таъмин намудани сиёсати давлатиро нисбат ба ҷавонон муайян ва татбиқ кунанд. Масъалаи мақоми ҷавононро тайёр мекунанд ва ба муҳокимаи Совети Олии СССР пешниҳод намоянд;

— бисьёр масъалаҳои муҳимтарини занон зудтар ҳал карда шавад. Программаи давлатии беҳтар намудани аҳволи занони СССР, аз ҷумла масъалаҳои оила, модару фарзанд, ҳифзи меҳнат ва саломатии занон, сабук кардани кори рӯзгор ва маишат тартиб дода шавад;

— ба ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, иштироккунандагони ҷанги Афғонистон бештар эътибор дода, масъалаҳои муҳимтарини онҳо дар навбати аввал ҳал карда шаванд;

— ба офияти ҷисмонӣ, меҳнатӣ ва иҷтимоии инвалидон, ба маориф ва касбомӯзии онҳо, ба иштироки онҳо дар меҳнат ва дар баробари ҳамин истифодаи имтиёзҳояшон ҳарҷӣ бештар мусоидат карда шавад;

— ташаббуси республикаҳо ва коллективҳои меҳнаткашон, ки барои занон, ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, барои инвалидон аз ҳисоби пулу фонди худ имтиёзҳои иловагӣ муқаррар менамоянд, маъқул дониста шавад;

— тартиб додани программаи умумидавлатии экологӣ то соли 1990 анҷом дода, дар он ҳам тадбирҳои муҳимтарин ва ҳам тадбирҳои дарозмӯҳлати солим гардонидани муҳити зист пешбинӣ карда шавад. Ба минтақаҳои вазъияти экологиашон бад эътибори махсус дода шавад. Лоиҳаҳо бодиққат муҳокима шуда, рафти сохтмони каналҳо, корхонаҳои химия, станцияҳои атомӣ аз нуқтаи назари амнияти экологӣ ва бо назардошти талаботи иқтисодиёт таҳти назорат гирифта шавад. Назорати давлат ба истифодаи ресурсҳои табиат пурзӯр намуда, маълумоти доир ба сифати муҳити зист ошкоро баён гардад.

Съезд ба сабаби кам нашудани миқьёси майпарастӣ, аз камсамар будани тадбирҳои зидди майпарастӣ, вусъат ёфтани шаробкашӣ ва нашъамандӣ ташвиши ҷиддӣ изҳор карда, талаб менамояд, ки ба муқобили ин ҳодисаҳо қатъӣ мубориза бурда шавад.

Собитқадамона татбиқ намудани принципи адолати иҷтимоӣ, пурра бартараф намудани баробарҳақдиҳӣ бояд аз самтҳои муҳимтарини фаъолияти ҳамаи органҳои ҳокимияти давлатӣ ва идоракунӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ гардад. Съезд афзудани муздеро, ки фақат ба натиҷаю сифати меҳнат мувофиқ буда, аз рӯи он андозаи даромад дода мешавад, асоснок мешуморад.

Съезд ба Совети Вазирони СССР супориш медиҳад, ки то охири соли 1989:

— масъалаҳои ҷорӣ намудани системаи нави таъминоти нафақаро тавре тадқиқ намояд, ки он механизми дар охири ҳар сол бо назардошти индекси арзиши ҳаёт ислоҳ кардани нафақа, инчунин пешниҳодоти депутатҳои халқи СССР-ро дар бораи беҳтар намудани таъминоти нафақаи категорияҳои ҷудогонаи аҳолӣ дарбар бигирад;

— барои шахсоне, ки даромадашон ба ҳисоби ҳар аъзои оила назар ба минимуми рӯзгор камтар аст, системаи тадбирҳои қусурбарорӣ (музди иловагӣ, ёрдампулии хариди дору, хариди либоси бачагон ва ғайра) муайян намуда, аз соли 1990 ҳар сол ҳисоб кардани минимуми рӯзгор ба ҳисоби ҳар аъзои оила ба роҳ монда шавад;

— ба Совети Олии СССР таҳлили системаи ҳозираи шаклҳои имтиёзу афзалиятҳоро пешкаш карда, дар ҳалли ҳар масъалаи доир ба имтиёзу фаъолият ошкорбаёнӣ ҳарҷӣ бештар таъмин карда шавад.

Съезд ҳамаҷониба вусъат ёфтани маданияти сиёсӣ, маънавӣ, меҳнатиро, ки дар донишҳои илмӣ, сарватҳои санъат, анъанаҳои халқӣ, нормаҳои ахлоқу одоби ҳаррӯза таҷассум ёфтаанд, шарти муҳими навсозии ҷамъияти советӣ, гуманизация ва баланд шудани қадру қимати маънавии он мешуморад. Бидуни қатъиян вусъат додани маданият, бидуни инкишофи ошкорбаёнӣ дар роҳи демократонии ҷамъият, ривоҷи истеъдод, лаёқату қобилияти инсон муваффақияти устувор ба даст омаданаш маҳол аст.

Съезди депутатҳои халқи СССР ба чунон сиёсат ва амалия дар соҳаи маданият моил будани худро изҳор мекунад, ки озодии эҷодиёти бадеӣ, ба комьёбиҳои маданият номаҳдуд роҳ ёфтани меҳнаткашонро таъмин намуда, замири инсонро ғанӣ мегардонад.

Съезд зарур мешуморад, ки принципҳои ленинии муносибат ба маданият, ба интеллигенцияи эҷодкор собитқадамона татбиқ карда, ҳамагуна зуҳуроти фармондиҳӣ истисно гардад ва эҳтиёт кардани мероси пешина, анъанаҳои беҳтарин, рамзҳои давлатӣ ва муқаддасоти миллӣ як амали маъмулӣ бошад. Бо мақсади инкишофи маданият ва аз ҷиҳати маънавӣ нав шудани ҷамъият ба Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР супориш дода шавад, ки программаи дарозмӯҳлат тартиб дода, дар он ҳифз шудану афзун гардондани иқтидори маданий ҷамъият, аз сарватҳои маданият баҳраманд гардидани табақаҳои торафт бештари халқ, нав ва барпо шудани системаи ҳозираи маориф ва тарбия, мустаҳкам шудани базаи моддии маданият, илм ва маориф, кори нашриётҳо, зудтар баланд бардоштани дараҷаи зиндагонии кормандони каммузди ин соҳа пешбинӣ карда шавад. Барои ба мақсадҳои иҷтимоию маданӣ ҷудо кардани маблағ афзалият дода шавад.

Сифатан нав кардани тамоми системаи маориф ва тарбия — сарчашмаи асосии афзудани иқтидори ақлии ҷамъият дар шароити ҳозира аҳамияти якумдараҷа пайдо мекунад. Съезд ба тарафдории барпо намудани системаи замонавии маориф, мустаҳкам шудани базаи моддии он, аз ҷумла бо техникаи ҳисоббарор таъмин намудани мактабҳо, баланд бардоштани мақоми иҷтимоии муаллими халқ, ҳамаи кормандони системаи маориф қатъӣ фикр баён менамояд. Дар баробари андешидани тадбирҳои умумидавлатӣ ба иҷрои ин вазифаҳо органҳои республикавию маҳаллӣ, коллективҳои меҳнаткашон, ҳаракатҳои ҷамъиятӣ ва хазинаҳои хайрияро фаъолонатар ҷалб кардан зарур аст.

# III.

Съезд ба дигаргунсозиҳои куллии соҳаи иқтисодӣ аҳамияти якумдараҷа дода, онҳоро таҳкурсии бозсозӣ ва омили ҳалкунандаи расидан ба мақсадҳо мешуморад. Иқтисодиёт, муносибатҳои моликият, механизми хоҷагидориро куллан тағьир надода, программаи иҷтимоии съездро иҷро кардан маҳол аст.

Съезд пешниҳодоти дар маърӯзаҳои М. С. Горбачёв ва Н. И. Рыжков баёнёфтаро дар роҳи солим гардондани хоҷагии халқ, хеле кам шудани дефицити бюҷет, мураттаб гардидани муомилоти пул, дар фурӯш афзудани молҳои истеъмолӣ ва хизмат асосан маъқул дониста, талаб менамояд, ки бо назардошти пешниҳодоти депутатҳои халқ барои устувор шудани аҳволи иқтисодии мамлакат чораҳои иловагӣ андешида шаванд. Дар комиссияи планкашӣ ва бюҷету молияи Совети Итифоқ, комиссияҳои дигари палатаҳо ва комитетҳои Совети Олии СССР зимни муҳокимаи рафти иҷрои супоришҳои соли 1989, лоиҳаи план ва бюҷети соли 1990 пешниҳодоти дахлдорро дида бароянд ва ба назар гиранд. Совети Олии СССР ҳамаи масъалаҳои тартиб додани қисми даромади бюҷет ва хароҷоти онро баъди муҳокимаи дақиқу ҳамаҷониба ва ошкорои комитету комиссияҳо ба муҳокима гузорад.

Зимни иҷрои вазифаҳои стратегии тараққии иқтисодиёт ба куллан нав шудани техникаи истеҳсолот дар асоси комьёбиҳои навтарини илми ватанию ҷаҳонӣ, ҷорӣ намудани технологияи пешқадам, қабл аз ҳама ҷорӣ намудани электроника, информатика, биотехнология диққати махсус додан лозим аст. Съезд зарурати ҳамаҷониба вусъат додани ҳам тадқиқоти фундаменталӣ ва ҳам тадқиқоти амалии ҳамаи соҳаҳои донишу илмиро барои он таъкид мекунад, ки соҳаҳоиояндадори ҷустуҷӯи илмӣ хеле вусъат ёфта, онҳо такмили муносибатҳои ҷамъиятӣ, сифатан тағьир ёфтани техника ва технологияро таъмин намоянд.

Структураи хоҷагии халқро куллан нав карда, сиёсати инвеститсиониро ба таври ҷиддӣ тағьир дода, миқдори объектҳои дар як вақт сохташавандаро хеле кам карда, ҳаҷми сохтмони нотамомро аввали панҷсолаи сенздаҳум ба норматив расондан лозим аст. Ҳаҷми умумии маблағгузорӣ барои эҳтиёҷоти истеҳсолот хеле кам карда шавад. Комиссияҳои дахлдори палатаҳо ва комитетҳои Совети Олии СССР вазъи объектҳои миқьёсан калони сохташаванда ва ба план гирифташавандаро таҳлил намоянд ва то чи андоза салоҳ будани онҳоро муайян кунанд.

Ба ҳукумат супурда шавад, ки ба программаи энергетикии СССР тағьирот дароварда, онро ба муҳокимаи умум гузорад.

Аз ҳисоби ба қадри зарурати оқилона кам кардани хароҷоти ҳарбӣ, зиёд кардани самараи тадқиқоти кайҳон, дар хоҷагии халқ бештар истифода бурдани комьёбиҳои техникаи кайҳонӣ воситаҳои иловагии тараққии иқтисодиёт ва иҷрои вазифаҳои иҷтимоӣ ёфта шаванд. Совети Вазирони СССР то охири соли 1989 бояд программаи конверсияи саноати ҳарбиро тартиб диҳад. Корхонаю воситаҳои моддии дар ин асно холишуда барои истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва таҷҳизоти саноати сабук, комплекси агросаноатӣ, савдо, муассисаҳои хӯроки умумӣ ва нигаҳдории тандурустӣ истифода шаванд. Як қисми маблағе, ки ба муносибати кам шудани қувваҳои мусаллаҳ ҳосил мешавад, барои беҳтар шудани шароити моддию маишии хизматчиёни ҳарбӣ ва аъзоёни оилаи онҳо истифода шавад.

Съезд ба сабаби талафоти бузурги хоҷагии халқ, фактҳои сершумори халал ёфтани интизоми меҳнат ва истеҳсолот, қоидаҳои ҳифзи меҳнат, бесомонӣ ва бемасъулиятӣ изҳори ташвиши ҷиддӣ мекунад. Вай аз ҳукумати СССР, аз органҳои советӣ ва хоҷагӣ талаб менамояд, ки барои пешгирӣ кардани чунин ҳодисаҳо чораҳои қатъӣ андешанд ва Советҳои депутатҳои халқ, ташкилоту ҳаракатҳои ҷамъиятӣ, кол-

лективҳои меҳнатиро даъват менамояд, ки маъракаи умумимиллии мубориэаро ба муқобили талафот ва бесомонӣ, барои мустаҳкам шудани интизоми меҳнат ва интизоми ичрои супориш дар ҳама чо вусъат диҳанд.

Съезд зарур мешуморад, ки ба тараққиёти хочагии қишлоқ, ҳамаи соҳаҳои комплекси агросаноатӣ диққати махсус дода шавад. Совети Олии СССР бояд қонунҳои оид ба замин ва истифодаи заминро куллан нав кунад. Заминро далеронатар ба ичора, аз чумла ба ичораи бемӯҳлати онҳое додан лозим аст, ки кишт мекунанд. Ҳалли масъалаҳои ичораи заминро ба зиммаи Советҳои маҳаллӣ гузошта, ваколати онҳоро қонунан зиёд кардан лозим аст. Дар баробари колхозу совхозҳо шаклҳои сершумори хочагидорӣ — фирмаҳои зироатӣ, кооперативҳо, коллективҳои ичоракор, хочагиҳои деҳқононро вусъат дода, барои мусобиқаи баробарҳуқуқи онҳо шароит муҳайё кардан лозим аст. Дар байни хочагии қишлоқ ва саноат муносибатҳои баробар муқаррар намуда, хочагии қишлоқ бо воситаҳои моддию техникӣ, бо шартҳои имтиёзнок таъмин намуда, бо назардошти тағьири структураи он истеҳсоли мошинҳои хочагии қишлоқ дигаргун сохта шавад. Базаи ичтимоии сектори аграрӣ мустаҳкам карда, ҳар кӯшиши амрдиҳӣ ба корхонаҳои хочагии қишлоқ қатъиян пешгирӣ шавад.

Мурочиати гурӯҳи депутатҳои халқии кормандони деҳот ба съезд дастгирӣ карда, ба ҳукумати СССР супориш дода шавад, ки ба ҳалли масъалаҳои куллии дар мурочиат баёнёфтаи тараққиёти деҳот фавран шурӯъ намояд.

Совети Вазирони СССР дар бобати ҳавасманд кардани хочагиҳо ба фурӯши иловагии маҳсулоти хушсифат бо роҳи бо валюта додани музди он, ки дар натичаи кам шудани импорти ғалла ва озуқа сарфа шудааст, тачрибае пеш гирад.

Совети Олии СССР, комитетҳои он ва комиссияҳои палатаҳо, Совети Вазирони СССР бояд ба муайян кардани концепция ва супоришҳои асосии панчсолаи тараққиёти иқтисодӣ ва ичтимоии СССР барои солҳои 1991 — 1995 ва барои давраи то соли 2005 шурӯъ намоянд. Дар рафти ин кор ба тағьир додани самти ичтимоии тараққиёти иқтисодӣ, ба пурра мутаносиб шудани плани панчсола, бештар мустақил шудани республикаҳо ва Советҳои маҳаллӣ, ба масъалаҳои сарфаи ресурс, муҳайё кардани шароити бо кор пурра ва самарабахш машғул будани аҳолӣ диққати махсус диҳанд. Дар планкашӣ ва қадр кардани натичаҳои фаъолияти хочагии корхонаю территорияҳо аз истифодаи нишондиҳандаҳои умумии ҳачм даст кашида шавад.

Съезд зарур мешуморад, ки ислоҳоти куллии иқтисодӣ мунтазам пеш гирифта, дар роҳи тағьир додани усулҳои планкашӣ, воситаҳои молия, нарх, андоз, шартҳои музддиҳӣ, чорӣ намудани ҳисоби хочагии территориявӣ тадбирҳои ба ҳам алоқаманд андешида шаванд. Бо назардошти тачриба ва хатоҳои содиршуда идораи худи процесси татбиқи ислоҳотро куллан беҳтар гардондан, ба ақибгардӣ аз принципҳои он роҳ надодан зарур аст. Дар ҳайати ҳукумат ташкили комиссияи давлатии ислоҳоти иқтисодӣ зарур дониста шавад.

Съезд бо мақсади минбаъд ҳам ривоч ёфтани ислоҳоти иқтисодӣ ба Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР супориш медиҳад:

— шаклҳои гуногуни моликияти социалистиро инкишоф диҳанд, ки истисмор ва аз воситаҳои истеҳсолот дур шудани кормандро истисно мекарда бошанд. Шароити баробарҳуқуқи инкишоф ёфтан ва мусобиқаи озодонаи моликият: моликияти умумидавлатӣ, маҳаллӣ (коммуналӣ), кооперативӣ, моликияти ба ичора ва саҳмдорӣ асосёфта (шакли акционерӣ), моликияти ба фаъолияти индивидуалии меҳнат асосёфта, инчунин хелҳои гуногуни муштарак муҳайё карда, барои бартараф шудани ҳодисаҳои манфии инкишофи ҳаракати кооперативӣ чораҳо дида шаванд;

— солҳои наздик давра ба давра ба фурӯши яклухти воситаҳои истеҳсолот гузашта, шароити ташкили бозори социалистӣ, аз ҷумла бозори коғазҳои қиматнок ва ресурсҳои инвестиционӣ, муҳайё карда шавад. Барои инкишофи ҳамаҷонибаи мусобиқаи иқтисодӣ ва мубscore зидди ҳодисаҳои монополистӣ чораҳои зарурӣ андешида шаванд;

— роҳҳои ҳалли масъалаи корхонаҳои зиёновар ва камдаромад, аз ҷумла бо роҳи ба иҷора додан, ба моликияти кооперативии коллективҳои меҳнатӣ гузарондани онҳо, дар баъзе мавридҳо бо роҳи бастани ин корхонаҳо муайян карда шаванд;

— системаи молия куллан дигаргун сохта, ба системаи пардохти ресурс ва андозситонӣ аз фоида (даромад) гузашта, роли Банки давлатии СССР баланд бардошта ва бештар мустақил гардонда, ба ташкили банкҳои кооперативӣ ва коммерсӣ, аз ҷумла ба ташкили банкҳои республикавӣ ва минтақавӣ, мусоидат карда шавад;

— программаи кам шудани экспорти сӯзишворию энергия ва ресурсҳои ашьёи хом, дар асоси афзудани самараи фаъолияти берунии иқтисодӣ ва давра ба давра гузаштан ба конвертацияи сӯм тағьир додани структураи импорт тартиб дода ва собитқадамона иҷро карда шавад.

Съезд роҳи ҳамаҷониба вусъат додани ташаббус ва бештар мустақил шудани корхонаҳои (иттиҳодияҳои) истеҳсолиро чун саромади ислоҳоти иқтисодӣ дастгирӣ менамояд. Онҳоро собитқадамона ва мунтазам ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузаронда, моделҳои гуногуни он истифода бурда, афзудани пудрат, иҷоракорӣ, ширкатҳои саҳмдориро тарафдорӣ кардан лозим аст.

Ба ташкили ихтиёронаи концернҳои социалистӣ, иттиҳодияҳои байнисоҳавӣ, иттифоқу иттиҳодҳои дигар ҳамаҷониба мусоидат бояд кард. Инкишофи ин шаклҳо имкон медиҳад, ки вазифаи вазоратҳо куллан тағьир дода, миқдорашон мунтазам кам карда шавад.

Дар системаи хоҷагие, ки на ба амру фармонҳои маъмурӣ, балки ба усулҳои иқтисодии идора асос ёфта, аз рӯи қонун танзим мешавад. роли марказ бояд аз муҳайё кардани шароити иқтисодӣ ва ҳуқуқии фаъолияти самарабахши ҳамаи хоҷагиҳо, инкишофи инфраструктураи умумииттифоқӣ, пеш гирифтани сиёсати умумидавлатии илмию техникӣ, молиявӣ, андоз, аз ҳифзи манфиатҳои иҷтимоии гражданинҳо иборат бошад.

Дақиқию мукаммалии ахбори статистикӣ, эътимодбахшии он мисли ҳар кадом ахбори дигар, ки аз маъхазҳои расмӣ бармеояд, таъмин карда шавад. Интишори маълумоти объективии доир ба дараҷаю суръати инфляция ба роҳ монда, барои қиёси омилҳои статистии тараққиёти иқтисодии мамлакат бо ҳамин гуна омилҳое, ки дар амалияи байналхалқӣ маъмул шудаанд, шароит муҳайё карда шавад.

# IV.

Съезд тасдиқ мекунад: дар Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ тамоми ҳокимияти давлатӣ азони халқ аст ва он тавассути Советҳои депутатҳои халқӣ ҳукм меронад.

Съезд роҳи муайянкардаи Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявиро барои аниқ ҷудо кардани вазифаҳои тамоми органҳои партиявию давлатӣ, ташаккули давлати социалистии ҳуқуқбуньёд, дар ҳаёт собитқадамона амалӣ гардондани принциперо дастгирӣ мекунад, ки мувофиқи он тамоми ташкилотҳои ҷамъиятӣ, аз ҷумла КПСС ҳам, дар доираи Конституцияи СССР, қонунҳои советӣ амал мекунанд.

Съезд ба тарафдории он якдилона изҳори ақида менамояд, ки кори таҳияи конституцияи нав — Қонуни Асосии Иттифоқи РСС фавран сар карда, ба ин мақсад комиссияи конституционӣ таъсис дода шавад.

Дар конституцияи нав бояд принципҳои социализми инсондӯстона, демократона таҷассум ёбад, заминаи иҷтимоию иқтисодӣ ва сиёсии сохтмони Давлати Советӣ, сохти ленинии федеративии он, муносибатҳои табиатан ба шартномаи нави конституция мувофиқи Иттифоқи РСС ва республикаҳои иттифоқӣ, инкишофи тамоми хелҳои автономия, мақоми волои Советҳо, ҳуқуқи мусаллами инсон, амнияти шахс ва дифои ҳуқуқи вай пойдор гардонда шавад. Конституцияи нав бояд чунин структураи иҷтимоию иқтисодӣ ва давлатиро таҷассум кунад, ки пайдоиши шахспарастӣ, ҳукмфармоӣ, усулҳои фармонгузорию маъмуриятчигии идораи ҷамъиятро имконнопазир мегардонд.

Совети Олии СССР вазифадор карда шавад, ки то съезди навбатии депутатҳои халқӣ ба Конституцияи ҳозираи бо назардошти тавсияҳои дар съезд пешниҳодкардаи депутатҳо тасҳеҳоти зарурӣ тайёр кунад.

Съезд изҳор мекунад, ки волоияти қонунро дар тамоми соҳаҳои ҳаёти давлатию ҷамъиятӣ, дар назди қонун баробар будани ҳамаи гражданинҳо, мансабдорон ва ташкилотҳоро пойдор гардонданист. Ҳамаи гражданинҳо барои рафторашон дар назди қонун ҷавобгаранд. Вале ҳам давлат дар шахси органҳои он ва ҳам мансабдорон низ бояд барои рафторашон ва қарорашон дар назди ҳар гражданин ва тамоми халқи советӣ масъул бошанд. Дар фаъолияти иҷтимоию сиёсӣ ва иқтисодии гражданинҳо, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, кооперативҳо, корхонаҳо бояд усули зерин устуворона ҷорӣ карда шавад: «Ба ҷуз фаъолияти манъкардаи қонун дигар ҳамааш ҷоиз аст».

Ҷиҳатҳои асосии фаъолияти органҳои давлатӣ ва мансабдоронро қонун бояд равшану возеҳ ба низом дарорад. Аз рафтори ғайриқонунии шахсӣ ва ё коллегиалии ҳар мансабдоре, ки ҳуқуқи гражданинҳоро маҳдуд мекунанд, ба суд шикоят кардан мумкин аст. Қонун заминаи давлати ҳуқуқбуньёд, ҳомии озодӣ ва бародарии гражданинҳо, тартибот ва муташаккилии ҷамъият, замонати принципи адолати иҷтимоӣ аст.

Съезд устувору муқаддас будани ҳуқуқҳои мусаллами инсонро ба ҳаёт, озодӣ, мансубияту амнияти шахс ва манзил, ба худмуайянкунӣ ҳуқуқ доштани халқҳоро асос мекунад. Ҳама гуна маҳдудияти ҳуқуқи инсон ва ҳуқуқи халқҳо норавост. Системаи қонунгузории советӣ, суд, тамоми органҳои ҳифзи ҳуқуқу тартибот бояд ин ҳуқуқҳоро собитқадамона ва қатъӣ амалӣ гардонанд ва муҳофизат кунанд.

СССР дар асоси нормаю принципҳои байналхалқӣ, аз ҷумла нормаю принципҳои декларацияи умумии ҳуқуқи инсон, созишномаҳои Хельсинки ва аҳду паймони мулоқоти Вена қонунгузории дохилиро бо онҳо мувофиқ карда, ба барпо намудани иттиҳоди ҷаҳонии давлатҳои ҳуқуқбуньёд ёрӣ мерасонад.

Съезд қайд мекунад, ки мувофиқи Конституцияи ҳозираи СССР вай ваколатдор аст ҳар масъалаи ба Иттифоқи РСС мансубро муҳокима ва ҳал кунад. Баробари ин съезд пешбинӣ менамояд, ки қисми асосии актҳои қонунгузориро бояд Совети Олии доимии СССР бо иштироки фаъолонаи комитету комиссияҳои палатаҳои он, мувофиқи тартиботи демократии аниқ мураттабёфта, ки муҳокимаи ошкоро ва рӯйрост, пешниҳоди вариантҳои дигари қарору тавсияҳоро пешбинӣ менамояд, тайёр, муҳокима ва қабул кунад.

Съезд Совети Олии СССР-ро вазифадор менамояд, ки то съезди навбатӣ пешниҳодҳои оид ба тартиби навсозии ҳарсолаи ҳайати Совети Олии СССР-ро тайёр намояд.

Съезд Совети Олии СССР-ро вазифадор месозад, ки то ибтидои соли 1990 актҳои қонунгузориро тайёр кунад, ки дар онҳо принципи ҳокимияти комили Советҳо дар соҳаҳои иқтисодӣ ва иҷтимоии ҳаёт, ҳамчунин тадбирҳои рафъи манфиатпарастии идоравӣ ва маҳаллӣ

мураттабан ва ба таври конкрет ифода меёбанд. Навсозии тамоми зинаҳои Советҳои депутатҳои халқӣ, демократонии усулҳои фаъолияти онҳо, ҳамаҷониба зиёд кардани ҳуқуқу ваколатҳо, бечунучаро ба онҳо тобеъ гардидани аппарати иҷроия шарти зарурии ба дасти Советҳо додани омилҳои воқеии ҳокимият мебошанд. Ҳукуматҳои Иттифоқи РСС, республикаҳои иттифоқию автономӣ бояд ба органҳои олии ҳокимият — съездҳо ва Советҳои Олӣ пурра ҳисобот диҳанд ва дар назди онҳо масъулиятнок бошанд. Ба тамоми корҳои маҳаллӣ бояд аз рӯи принципҳои худидора, дар шароити инкишофи ҳамаҷонибаи ташаббуси гражданинҳо, зиёд кардани роли ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва ҳаракатҳои демократӣ роҳбарӣ карда шаванд. Ба иҷрои бомуваффақияти ин вазифаҳо интихоботи оянда органҳои республикавию маҳаллии ҳокимият, ки ваколатҳояшон моҳи феврали соли 1990 ба охир мерасанд, бояд ёрӣ расонад.

Кафолатҳои конституционии инкишофи конструктивии процесси демократиро дар мамлакат мустаҳкам намудан, системаи интихоботиро пайваста демократонидан, дар тартиб додани қонунҳои интихоботи республикаҳо таҷрибаи интихоботи гузаштаи депутатҳои халқи СССР-ро пурратар ба назар гирифтан лозим аст.

Таъмини ҳуқуқии ислоҳоти иқтисодӣ вазифаи таъхирнопазири соҳаи қонунгузорӣ мебошад. Съезд Совети Олии СССР-ро вазифадор менамояд, ки қонуни ягонаи корхонаи социалистиро тартиб диҳад, ҳамчунин қонуни иҷора ва муносибатҳои иҷоравӣ, системаи ягонаи андоз, ҳисоби хоҷагии республикавӣ ва худмаблағгузорӣ, худидоракунӣ ва хоҷагии маҳаллиро зудтар тартиб диҳад. Совети Олии СССР, комитети оид ба масъалаҳои ислоҳоти иқтисодӣ вазифадор карда шавад, ки бо комиссияҳои дахлдори палатаҳо тавсияҳои республикаҳоро доир ба масъалаҳои вусъат додани мустақилияти иқтисодӣ ташаббуси қонунгузории пешниҳодшудаи Советҳои Олии РСС Литва ва РСС Эстонияро дар бораи аз соли 1990 ба ҳисоби хоҷагӣ гузаштани ин республикаҳо муҳокима кунанд.

Вақтҳои наздик фаъолияти воситаҳои ахбори оммавӣ, ташкилоту иттиҳодия ва ассоциацияҳои ҷамъиятиро дар қонун танзим кардан зарур аст. Қонуни озодии виҷдон ва ташкилотҳои диниро тартиб дода, қабул намудан лозим.

Съезд зарур мешуморад, ки тартиботу қоида дар мамлакат қатъиян мустаҳкам карда шавад. Ҳам худсарии маъмурӣ, маҳдудияти озодона баён кардани майлу хоҳиши халқ, ҳам ба ҷои изҳори майлу хоҳиш зӯроварӣ ва худсарӣ намудани экстремистҳо пояи инкишофи демократияро барканда метавонад.

Съезд моддаи 11-ро бекор мекунад ва салоҳ медонад, ки таҳрири моддаи 7-ум, ки дар Указн Президиуми Совети Олии СССР аз 8 апрели соли 1989 баён ёфтааст, саҳеҳтар карда шавад. Ҳамчунин Совети Олии СССР вазифадор карда шавад, ки масъалаи ба Конституцияи СССР мувофиқат намудани Указҳои Президиуми Совети Олии СССР-ро дар бораи тартиби ташкил ва гузарондани митингу намоишҳо ва дар хусуси ӯҳдадорию ҳуқуқҳои қӯшуни дохилии Вазорати корҳои дохилии СССР муҳокима кунад.

Съезд талаб мекунад, ки мубориза бар зидди ҷанноятӣ, ҷиноятқории муташаккилона, тороҷгарӣ ва порахӯрӣ пайваста давому вусъат дода, ин ҳодисаҳои нанговар дар тамоми соҳаҳо решакан ва сабабҳояшон бартараф карда шаванд. Совети Вазирони СССР бояд программаи умумииттифоқии муборизаи зидди ҷиноятқориро тартиб диҳад ва онро ба Совети Олии СССР манзур кунад. Давлат ӯҳдадор аст, ки амнияти гражданинҳоро аз суиқасд ба ҳаёт, саломатӣ, шарафу номус ва молу мулки онҳо кафолат диҳад ва барои бо воситаҳои моддию техникӣ бештар таъмин шудани судҳо, органҳои прокуратура, тафтишот,

милиция, дар боби гуворотар гардидани шароити зиндагии коркунони онҳо тамоми тадбирҳои зарурӣ андешад.

Қатъиян мустаҳкам кардани пояи мустақилияти судҳо ва зиёд намудани самараи тафтиш, аз соҳаи таъсири ҳама гуна идораҳо баровардани он бояд ҷиҳати муҳимтарини ислоҳоти пешбинишавандаи судию ҳуқуқӣ гардад. Ягон ҷинояткор набояд аз ҷазои сазовор халос хӯрад ва ҳамчунин ягон одами бегуноҳ набояд маҳкум шавад. Фақат муҳофизати ҳамаҷонибаи ҳуқуқҳои қонунии гражданинҳо дар тамоми давраҳои процесси ҷиноӣ, аз ҷумла аз худи оғози тафтишот рухсат додан ба адвокат ин вазифаро иҷро карда метавонад. Тафтиши объективона, муҳофизати ҳамаҷониба ва суди мустақил шаҳодати формулаи адолати судии социалистӣ мебошад. Съезд Совети Олии СССР-ро вазифадор менамояд, ки фаъолияти судиро то миёнаҳои соли оянда ислоҳ кунад, то системаи дар ҳақиқат мустақилу мӯътабари судӣ барпо гардад ва имконияти чунин шакли демократии муҳокимаи суд, монанди суди қасамиёнро дида бараояд. Системаҳои судии республикаҳои иттифоқӣ бояд бо назардошти анъанаҳои сиёсӣ, ҳуқуқӣ ва маданӣ, дар мавриди риояи тамоми принципҳои адолати судии демократӣ барпо карда шаванд.

## V.

Съезд ба масъалаи миллӣ, ба вазъи ҳозираи муносибати миллатҳо ва ба зарурати қатъии навсозии куллии сиёсати миллӣ, барпо кардани механизми сиёсие, ки муносибати оқилонаю одилонаро нисбати масъалаҳои муносибати миллатҳо таъмин карда тавонад, диққати махсус ҷалб менамояд. Сохти федеративии давлатии сермиллати мо бояд бо мазмуну мундариҷаи воқеии сиёсию иқтисодӣ мукаммал бошад. Мо вазифадорем, ки муносибатҳои миллиро солим гардонем, онҳоро аз қайди тамоми чизе, ки ба ахлоқу идеологияи мо, ба асоси инсондӯстонаи социализм мухолиф аст, раҳо кунем.

Салоҳияти Иттифоқи РСС ва ҳуқуқи соҳибихтиёрии республикаҳо ва ҳуқуқи автономияҳо ба он эҳтиёҷманданд, ки ҳозир аз ҷиҳати юридикӣ равшан муайян карда шавад. Принципи худмуайянкунӣ, ки Ленин ҳамчун асоси муттаҳидии ихтиёрии республикаҳо ба ихтиёри РСС пешниҳод карда буд, бояд аз рӯи аҳамияти ҳақиқиаш барқарор карда, ба он кафолатҳои даркории демократии ҳуқуқӣ дода шавад.

Съезд изҳор мекунад: ҳини барпо намудани механизми дар давлати ҳуқуқбуньёд заруриi юридикии муҳофизати ҳуқуқи соҳибихтиёрии республикаҳо воқеияти имрӯзаро ба асос гирифтан лозим. Иқтисодиёт, демократия, структураи иҷтимоӣ ва миллии тамоми республикаҳо тағьир ёфта, худшиносии миллӣ авҷ кард, дар ҳаёти маънавӣ талаботи нав ба миён омад. Ҳамаи ин мустаҳкам кардани кафолатҳои сиёсиеро тақозо мекунад, ки бояд ба тарзи муносибати оқилонаю одилона нисбат ба масъалаҳои муносибатҳои миллатҳо, ба инкишофи бемалоли одилонаи тамоми миллату халқиятҳои советӣ дар доираи давлати федеративии иттифоқӣ, ҳаёти баравнақи забонҳои миллӣ, инкишофи маданият ёрӣ расонад.

Съезд аз органҳои ҳокимияти марказ ва маҳалҳо талаб мекунад, ки роҳҳои мақбули ҳалли проблемаҳои муҳими миллиро пайдо кунанд, ки ба мо ҳамчун мероси дигари гарони замони худсарию бедодӣ мерос мондаанд. Адолат нисбати як қатор миллату халқиятҳо то ҳол барқарор нашудааст. Анҷумани депутатҳои халқӣ вазъияти мураккаб, хусусияти онро дар баъзе республикаю минтақаҳо равшан дарк намуда, дар ин хусус чунин фикри қатъӣ баён накарда наметавонад: дар маҷрои сиёсати нави миллӣ, ки мувофиқи қарори ҳозира муайян мешавад, роҳи ҳалли масъаларо дар муддати кӯтоҳ ба роҳи демократӣ пайдо бояд кард. Съезд Совети Миллатҳо, Совети Олии СССР-ро вазифадор

менамояд, ки якҷоя ба Советҳои миллии республикаҳои иттифоқӣ тавсияҳои оид ба масъалаҳои барқарор намудани ҳуқуқи немисҳои Поволжье, тоторҳои Қрим, туркҳои месхетӣ, инкишофи халқиятҳои камнуфусро, ки дар съезд ба миён гузошта шуданд, омӯзад ва пешниҳод кунад.Комиссияи оид ба сиёсати миллӣ ва муносибатҳои миллатҳои Совети миллатҳо бояд вазъияти вилояти худмухтори кӯҳистони Қаробоғро муҳокима карда, натиҷаҳои онро ба Совети Олии СССР арз намояд.

— Съезд зарур мешуморад:

— дар соҳаи сиёсӣ—пайваста риоя намудан ва хеле зиёд кардани ҳуқуқи республикаҳои итифоқию автономӣ, дигар воҳидҳои миллӣ, бештар мустақилу масъулиятнок гардондани органҳои республикавию маҳаллӣ. Ҳамаи инро қадами аввалин бояд донист. Мо бояд пайваста чунин роҳро пеш гирем, ки принципи зерин дар ҳаёт амалӣ шавад. Республикаи иттифоқӣ тамоми масъалаҳоеро ки ба ихтиёри Иттифоқи РСС дода нашудаанд, ҳал карда, ҳокимияти давлатиро дар хоки худ мустақилона татбиқ менамояд. Чунин нуктаи конституционӣ, ки мувофиқи он муқаррар кардани замина ва асоси умумии қонунгузорӣ ба ихтиёри иттифоқ дохил мешавад ва қабули қонунҳои имтиёзноки республикаҳо мебошад, бояд ҳамчун яке аз принципҳои саромади амалии давлати федеративӣ риоя шаванд.Ислоҳоти конституционии иттифоқ бояд масъалаҳои муҳими миллиро тавре ҳал кунад, ки заминаи ҳуқуқии ҷамъияти худидораи демократӣ барпо гардад, ки дар он ба чунин тарзи инкишофи ҳар миллат кафолат дода шавад, ки ба хусусиятҳои таърихию маданӣ ва хусусиятҳои он мувофиқтар аст;

— дар соҳаи иқтисодӣ — такмили муносибатҳои иттифоқ ва республика дар асоси мутаносибан ба ҳам пайвастани мустақилияти иқтисодии онҳо бо иштироки фаъолона дар тақсими умумииттифоқии меҳнат, танзими комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат, ба худидора ва худмаблағгузории ҷараёни умумии навсозии иқтисодиётамон мутаносибан гузарондани республикаҳо минтақаю кишварҳо ва вилоятҳоро маҳз ҳамин тавр тағьир додан зарур аст. Тамоми миллату халқиятҳо бояд имконият дошта бошанд, ки манфиатҳои соҳибихтиёрии иқтисодию иҷтимоӣ ва дигар манфиатҳоро мутақобилан, дар асоси баробарҳуқуқ ифода кунанд ва истифода баранд, онҳоро ба мақсади тараққиёти созгоронаи хоҷагии халқи минтақаҳо ва тамоми мамлакат мутобиқ гардонанд;

— дар соҳаи маънавӣ — эътирофи арзишҳои бузурги иҷтимоию таърихии тамоми маданиятҳои гуногуни миллӣ. Онҳо дастраси на фақат мамлакати моянд, балки ҷузъи бевосита ва хосаи сарвати маънавии инсониятанд. Аз ин рӯ, съезд зарур мешуморад, ки маданияти тамоми халқҳои советӣ, ҳам маданияти халқҳои сернуфус ва ҳам халқҳои камнуфус баробар эҳтиром карда, забонҳои миллӣ инкишоф дода, ғанӣ гардонда шаванд.

Съезд зарурати он чизро таъкид мекунад, ки шаклҳои ҳуқуқии ҳалли мушкилоти муносибатҳои миллатҳо тартиб дода шаванд. Съезд мураккабии чунин мушкилотро, ки ба ҳиссиёти нозуки одамон дахл мекунанд, ба назар гирифта, намояндагони тамоми миллату халқиятҳоро ба фаҳмидани мақсаду мароми якдигар, ба накӯкорӣ, сабурию таҳаммул даъват мекунад. Мо бояд ҳама якҷоя ҳуқуқу манфиати якдигарро пос ва эҳтиром дорем, то ки дар ҳалли проблемаҳои миллӣ зӯроварӣ абадан решакан карда, тамоми халқи сермиллати советӣ дар рӯҳи демократӣ инкишоф ёбад.

## VI.

Съезди депутатҳои халқӣ фаъолияти байналхалқии Давлати Советиро дар солҳои бозсозӣ маъқул мешуморад ва ҳамаҷониба тақдир менамояд.

Даст кашидан аз тасаввуроти кӯҳна, дар шарҳу баёни ҳодисаю процессҳои гуногуни ҳаёти байналхалқӣ ба ҳисоб гирифтани воқеият, аз нав ато кардани аҳамияти аз дастрафтаи арзишҳои умумиинсонии онҳо, деидеологизацияи муносибати давлатҳо, ба маънавият узван пайвастани сиёсат, ки мақсад аз он муҳофизати мамлакат мебошад, ҳамаи ин хусусиятҳои хоси тафаккури нав буда, мувофиқи он сиёсати берунии СССР ба куллӣ тағьир ёфт. Ҳозир он ба хулосаҳои таърихии съезди XXVII КПСС дар хусуси хавфи марговари яроқсозии баҳсмабаҳси ядрой барои арзи вуҷуди башарият, дар хусуси томият ва беш аз пеш ба ҳам вобаста шудани ҷаҳони ҳозира, ҳуқуқи бевоситаи халқҳо ба озодона интихоб кардани сохти иҷтимоию сиёсӣ устуворона қарор мегирад.

Съезд қайд мекунад, ки дар солҳои бозсозӣ дар натиҷаи татбиқи принципҳои тафаккури нави сиёсӣ шиддати вазъияти байналхалқӣ хеле коҳида, ихтисори аслиҳаи ядрой, шумораи қӯшуни советӣ дар мамлакатҳои иттифоқчӣ сар шуд. Аз Афғонистон баровардани қӯшуни советӣ иқдоми муҳими сиёсати берунии солҳои охир гардид. Съезд парламентҳо ва халқҳои ҷаҳонро даъват мекунад, ки ба бозгашти аскарону офицерони советӣ, ки аз ҷанги Афғонистон барнагаштаанд ва дар мулки бегона азобу шиканҷа мекашанд, ҳамаҷониба ёрӣ расонанд.

Баробари ин съезд таъкид мекунад, ки ҳанӯз кафолатҳои бебозгаштии дигаргуниҳои оғозёфтаи мусбати соҳаи яроқпартой ва мустаҳкам намудани тадбирҳои эътимод ташаккул наёфтаанд. Дар чунин шароит боэътимод гардондани мудофиаи мамлакат муҳимтарин вазифаҳои давлати мо мебошад. Съезд изҳори ақида мекунад, ки Армияи Советӣ мувофиқи принципҳои ҳозираи кораш боз ҳам хушсифаттар инкишоф дода шавад. Дар бораи Армияи Советӣ, ки дар рӯҳи ватандӯстӣ тарбия ёфтааст ва бо тамоми халқи советӣ ҳамаҷониба алоқаманд аст ва ба манфиатҳои он содиқ мебошад, минбаъд ҳам ғамхорӣ кардан зарур аст.

Съезд беҳдошти муносибатҳои Иттифоқи Советӣ ва Хитойро ҳамчун воқеаи дорои аҳамияти умумиҷаҳонӣ маъқул мешуморад. Вай изҳори ақида мекунад, ки ҳамкории баробарҳуқуқу судбахш бо тамоми мамлакатҳои социалистӣ боз ҳам вусъат дода шавад. Вай Ҳукумати СССР-ро вазифадор месозад, ки муносибатҳои Иттифоқи Советӣ ва Америкаро, ки дар роҳи бас кардани яроқсозии баҳсмабаҳс ва мустаҳкам намудани сулҳи умум муносибатҳои асосӣ мебошанд, боз ҳам беҳтар кунад, ба иштироки фаъолонаи советӣ дар сохтмони «маъвои умумиевропой», давом кардани роҳи Владивосток дар минтақаи осиёи шарқии Уқьёнуси Ором кӯмак кунад, ба муносибатҳои дӯстона бо Ҳиндустон диққати махсус диҳад, робитаи самарабахшро бо Америкаи Лотинӣ ва Африка инкишоф диҳад, рафоқату дӯстиро бо тамоми мамлакатҳои ҳамсарҳад пойдор гардонад.

Съезд чунин мешуморад, ки сиёсати берунии Иттифоқи Советӣ, ки зодаи бозсозӣ мебошад, бояд минбаъд ҳам дар асоси принципҳои зерин инкишоф ёбад:

— амнияти мамлакат бояд пеш аз ҳама бо воситаҳои сиёсӣ, ҳамчун ҷузъи бевоситаи амнияти умумӣ ва баробар, дар процесси демилитариконӣ, демократонӣ ва гуманиконии муносибатҳои байналхалқӣ таъмин карда шавад ва дар ин кор ба обрӯ ва имконияти ТДМ такья кунад;

— силоҳи ядрой бояд дар рафти процесси гуфтушунид, ки мақсад аз он тарки яроқ ва ихтисори нерӯи мудофиавии давлат то ҳадди кифояти оқилона мебошад, барҳам дода шавад;

— ба кор бурдани зӯрӣ ва таҳдид бо зӯрӣ ба нияти расидан ба ягон хел мақсадҳои сиёсию иқтисодӣ ва ё мақсадҳои дигар нораво ст;

эҳтироми соҳибихтиёрӣ, истиқлолият, бутунии территория нисбат ба дигар мамлакатҳо ҳатмист;

— ба сифати усули ягонаи ҳалли проблемаҳои байналхалқӣ, яктарафа кардани ҷанҷолҳо на муқовимат, балки муколамаю гуфтушунидеро, ки ба мувозанаи манфиатҳо қарор мегиранд, ҷорӣ кардан лозим;

Ба хоҷагии ҷаҳонӣ ҳамроҳ намудани иқтисодиёти советӣ иштироки фаъолонаи моро дар тақсими ҳозираи байналхалқии меҳнат, робитаи илмию техникӣ, савдои ҷаҳонӣ, дар ҳамкорӣ бо ҳамаи онҳое, ки хоҳони инанд, пешбинӣ мекунад.

Съезд ба зарурати барпо кардани кафолатҳои боэътимоде диққати махсус медиҳад, ки минбаъд қабули ғайридемократию пинҳонии қарорҳои соҳаи сиёсати беруниро, ки барои мамлакат ва халқҳои он аҳамияти ҳаётан калон доранд, пурра истисно намояд. Дар оянда тамоми чунин қарорҳо фақат баъди муҳокима шуданашон дар Совети Олии СССР, комитету комиссияҳои палатаҳо қабул шаванд. Қарорҳои калон, масалан, қарорҳое, ки бо муносибатҳои иттифоқчиён, бо имзои шартномаҳои муҳим алоқаманданд, ба муҳокимаи съезди депутатҳои халқӣ пешниҳод карда мешаванд. Съезд Совети Олии СССР-ро вазифадор менамояд, ки қарори дар вақташ қабулшудаи ба Афғонистон даровардани қӯшуни советиро аз ҷиҳати сиёсӣ шарҳу баён кунад ва онро дар Съезди дуюми депутатҳои халқии СССР арз намояд. Ба ташаккул ва пеш бурдани сиёсати берунии Давлати Советӣ бояд халқ назорат кунад.

Съезд дар назди тамоми мардуми ҷаҳон изҳор мекунад: сиёсати берунии СССР, ки ба тафаккури нав асос ёфтааст, пойдор ва тағьирнопазир аст. Ин на усули тактикӣ, на ҳилаву найранг, на гузашт кардан ба ягон тараф, балки роҳи комилан асосноки стратегӣ аст, ки манфиати халқи советиро ифода мекунад ва ба манфиати тамоми инсоният аст.

Съезд бори дигар аз тарафи тамоми халқ дастгирӣ шудани ин роҳро тасдиқ мекунад ва қатъиян изҳор ме амояд, ки он минбаъд ҳам фаъолона давом дода шавад.

* * *

Съезд ба ҳамаи гражданинҳои мамлакат мурочиат мекунад:

Ҳамватанон! Мо, депутатҳои халқӣ, дар ҳузури шумо ва бо иштироки шумо проблемаҳои тараққиёти ҷамъияти советиро муҳокима кардем. Мо дидем, ки ин проблемаҳо хеле ҷиддианд ва аз ҳамаи мо ҷидду ҷаҳди азимро металабанд.

Ҳамчунин боварӣ ҳосил кардем, ки азми қавии мо барои рафъи мушкилиҳо, ба пояи имрӯзаи тараққиёти ичтимоию иқтисодӣ баромадани Ватан чӣ қадар бузург аст. Ин корро ҳеҷ кас ба ҷои мо намекунад, ин мамлакати мо, сарзамини мо, Ватани социалистии мост.

Агарчи манфиятҳоямон гуногунанд ва фикрамон дар ҳамаи масъалаҳо бо ҳам мувофиқ нест, аммо дар чунин масъала ҳамфикрем, ки фақат бозсозии революционӣ ба социализми навшуда, инсондӯст, демократӣ, ки бо тамоми зуҳуроташ ба манфиати инсон равона аст, оварда расонда метавонад. Чунин ҷамъият аз мустақилият ва эҷодкории омма зӯру тавоно хоҳад шуд ва ба вай роҳи фароҳ мекушояд.

Мо роҳи дурустро пеш гирифтаем, мо тамоми аҳамияти мақоми роҳнамоию сарварии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советиро ҳамчун партияи ҳукмрон, ҳамчун пешоҳанги сиёсии ҷамъият дарк менамоем. Он бозсозиро шурӯъ намуд ва зомини он аст. Фақат ин партия нав шуда ва такмил ёфта, ба ҷидду ҷаҳди амалӣ гардондани орзую ормони халқ сарварӣ карда метавонад.

Съезди якуми депутатҳои халқи СССР даъват мекунад: иродаамонро қавӣ мегардонем, бештар ҷидду ҷаҳд менамоем, бозсозиро хеле ривоҷ медиҳем, то зиндагиамон беҳтару гуворотар гардад!

# ҲАМА ДЕМОКРАТИЯРО МЕОМӮХТЕМ

ДАР ДАВОМИ ду ҳафта дидаи тамоми мардуми мамлакатамон ба Москва дӯхта шуда буд, ки он ҷо Съезди якуми депутатҳои халқии СССР барпо мегардид. Мо на фақат шоҳид, балки ба туфайли пойдор шудани ошкорбаёнӣ, ки тавассути телевизион ва радио намоишу шунавонидани кори Съездро таъмин намуд, ба андозае иштирокчиёни ин воқеаи беназири ҳаёти сиёсии ҷамъияти муосир низ шудем. Оре, на танҳо депутатҳо чунин савол медоданду ҷавобашро мехостанд: минбаъд бо кадом роҳ бояд рафт ва чӣ сон зиндагӣ кард? Ҳамроҳи депутатҳо ин саволро интихобкунандагони бисьёрмиллионнафарае низ ба миён мегузоштанд, ки дар рӯзҳои кори Съезд аз мактаби ҳақиқии демократия ва гражданият таълим мегирифтанд. Ва комилан қонунист, ки холо дар вохӯрию мулоқот дар маҳалли истиқомат ва коллективҳои меҳнатии республика депутатҳо аз санҷиши назар ба рӯзҳои кори Съезд душвору масъулиятноктари интихобкунандагонашон мегузаранд. Доираи масъалаҳое, ки дар ин вохӯриҳо мавриди муҳокима қарор мегиранд, басо васеъ аст. Ба ин муносибат, мо дар мусоҳибаи худ бо депутати халқии СССР, котиби дуюми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон П. К. Лучинский хоҳиш кардем ба баъзе саволҳоямон ҷавоб бидиҳад.

**— Пётр Кириллович, шахсан Шумо аз кори Съезд чиро умедвор будед ва оё он мувофиқи чашмдоштатон гузашт?**

— Аввалан, ман умедвор будам, ки Съезд марҳалаи нави инкишофи демократия, ошкорбаёнӣ ва вусъати дигаргунсозиҳои инқилобӣ дар ҷамъият мегардад. Сониян, ин ки вай қарорҳои муҳимтарини ташкилӣ қабул карда, самтҳои асосии фаъолияти Советҳоро муайян мекунад. Ин умедҳоям амалӣ гардиданд. Дар айни хол ба интихобкунандагоне, ки аз кори Съезд қаноатманд нашуданд, хотиррасон карданиам: набояд фаромӯш кард, ки дар таърихи на чандон дури ҷамъиятамон вай нахустин ҳамингуна Съезде буд ва ҳамаи масъалаҳои ҷамъшударо якбора ҳал кардан аз имкон берун аст. Эҳтимол, дар ин мавридчунин тарзи кӯҳнаи тафаккур зоҳир шуд, ки он дар тӯли даҳсолаҳо ташаккул ёфта, дар шароити системаи фармонфармоии маъмурӣ ба одамон талқин мегардид: ана мо дар «боло» қарори дурусте қабул мекунему зиндагиамон дарҳол беҳтару ғанитар мешавад. Агар ҳама чиз ҳамин тавр осон мебуд, мо кайҳо аз холати кризисноки молиявӣ, идоракунӣ, истеҳсолӣ ва ғайра халос мешудем. Ҳоло бошад, ҳамаи мо бояд оид ба дигаргунсозии ҷамъият кори душвору серҷабҳаеро ба ҷо оварем. Бесабаб нест, ки М. С. Горбачёв дар нутқи хотимавиаш қайд кард, ки агар ҳар яки мо худро ҷузъи ҷамъияту табиати том, нигаҳдории тандурустӣ ва маориф, беҳбудиу нашъунамо эҳсос накунад, ҳокимияти Советҳо вуҷуд дошта наметавонад ва дар сиёсат моро лозим меояд бисьёр чизро омӯзем ва ба бисьёр чиз одат кунем.

**— Шумо ба кори депутатҳои Тоҷикистон дар Съезд чӣ гуна баҳо медиҳед?**

— Ҳайати депутатҳои мамлакат як хел нест ва ба фаъолияти ҳамаи онҳо муносибати якхела кардан нодуруст мебуд. Агар шумо аз кори Съезд бохабар шуда бошед, пас, шояд, пай бурдед, ки рӯзҳои аввал депутатҳои Тоҷикистон ҳамаи он чиро, ки он ҷо ба вуқӯъ мепайваст, дарку мулоҳиза мекарданд ва сипас фаъолӣ зоҳир карда, сухан мегирифтанд, саволҳо медоданд. Зимнан, барои ширкат варзидан дар музокира аз рӯи масъалаҳои муҳокимашаванда аз республикаи мо 13 депутат изҳори хоҳиш кард. Умуман ман тарафдори он нестам, ки кас худро ба минбар чун ба ноҷанг партояд. Дар ниҳояти кор интихобкунандагон дар бораи фаъолияти депутатҳо на аз рӯи суханҳои пурдабдаба, балки аз рӯи корҳои мушаххас ҳукм хоҳанд кард. Ҳама медонанд, ки дар тамоми республикаҳо ва ноҳияҳо бисьёр масъалаҳои тезутунде ғун шудаанд. Ва агар ҳар депутат бикӯшад барои кишвари хеш луқмаи калонтареро кашида гирад, бозсозӣ пеш намеравад. Вазифаи депутатҳо бо камоли кордонӣ ҳал кардани масъалаҳои сиёсӣ, муайян намудани проблемаҳои асосӣ, муайян кардани нақшаи умумии амалиёт аст. Танҳо дар ҳамин сурат съездҳои депутатҳо самараи назаррас хоҳанд бахшид.

**— Дар Съезд нисбати аппарати партиявӣ бисьёр мулоҳизаҳои танқидӣ баён шуданд. Бо вуҷуди ин шумораи роҳбарони партиявии баромадкарда бисьёр нест. Ба фикри Шумо, сабаби ин дар чист?**

— Чунин гуфтан дурусттар мебуд, ки умуман аппарати идоракунӣ зери танқид гирифта шуд. Вале, чи тавре дар Съезд қайд карда шуд, хароб кардани системаи фармонфармоии маъмурии идоракуниро бо муборизаи зидди аппарат шабоҳат додан мумкин нест. Аппарати идоракунӣ ба ҳар давлат лозим аст, давлати мо ҳам истисно нест. Аммо аппарати кордону қобил ва салоҳиятноке лозим аст, ки муттафиқона амал кунад. Ва Съезд бо қатъият нишон дод, ки дар мамлакати мо барои ташаккули маҳз ҳамин гуна аппарат ба қадри кофӣ кадрҳо ҳастанд. Ғайр аз он бояд аниқ намоем, ки мо киро аппарат, шомили усулҳои фармонфармоии маъмурии идоракунӣ меномем. Охир котибон ва фаъолони комитетҳои партиявӣ интихоб карда мешаванд-ку. Онҳо ба коммунистони қаторӣ, ки барои роҳбарӣ ба шӯъбаҳо ҷавоб пурсида метавонанд, ҳисоботдиҳандаанд. Мумкин аст дурусттар мебуд, агар мо дар бораи заруратн даст кашидан аз шаклу усулҳои кӯҳнаи кори партиявӣ-сиёсӣ ва ташкилотчигӣ сухан ронем, ки онҳо ба андозае ба бозсозӣ халал мерасонанд.

Дар хусуси депутатҳои аз байни кормандони партиявӣ интихобшуда ҳаминро метавон гуфт, ки онҳо барои баён кардани нақшаи худ, ҳимоя намудани фикри хеш дар съезду пленумҳои партия ва конференцияҳои партиявӣ имконияти зиёд доранд. Дар мавриди мазкур хеле муҳим аст одамоне худро пурра зоҳир намоянд, ки алҳол мамлакат онҳоро намедонад. Вале, чи тавре ба шумо маълум аст, роҳбарони партиявии савияҳои гуногуне, ки ба минбари Съезд баромаданд, барои беҳбуди кори он ва қабули қарорҳои аз ҷиҳати сиёсӣ пухта мулоҳизаҳои муфид баён карданд. Масъулияти коммунистон барои тақдири бозсозӣ, ки ташаббускори он Партияи Коммунистӣ мебошад, калон аст, масъулияти коммунистони депутат бошад, дучанд. Дар Съезд зикр шуд, ки демократиконии партия аз демократиконии ҷамъият қафо мемонад. Ба фикрам, ҳар комитети партиявӣ ва ҳар роҳбари он аз ин хулосаи дахлдор мебарорад.

**— Пётр Кириллович, агар Шумо барои баромад кардан дар Съезд имконият медоштед, ба кадом масъалаҳо дахл мекардед?**

— Ман қабл аз ҳама ба проблемаҳое диққат медодам, ки барои тамоми мамлакат муҳиманд. Алалхусус, аз он хусус сухан мерондам, ки дар мамлакати мо нисбати қонун муносибати беэътиноёна карда мешавад. Қонунҳои кӯҳнаи замони бозмониро рад кардем, вале дар шароити ҳозира, ки имрӯз қонуни нав қабул менамоему фардо онро зери шубҳа мегузорем, ҳаматарафа мулоҳиза кардани он басо душвор аст. Чу-

нин муносибат баъзан дар рафти кори худи Съезд ҳам ба назар мерасид. Масалан, Съезд Совети Олии СССР-ро қабул намуду ҳамоно Ю. Афанасьев онро «сталинию брежневӣ» номид. Ин гуна номгузории сиёсӣ ба депутат намезебад. Алалхусус ки кори минбаъдаи Совети Олӣ ифодаи ӯро собит нанамуд. Ҳарчанд ки оид ба баъзе масъалаҳо депутат Афанасьев таклифҳои муфид пешниҳод кард. Ҳаминро ҳам гуфтаниам, ки имрӯз ба мо ягонагии калому кор мисли ҳаво зарур аст. Ҳам дар рафти маъракаи пеш аз интихобот ва ҳам дар Съезд маҷмӯи масъалаҳои муҳиме бардошта шуд, вале барои якбора ҳал кардани онҳо на маблағу на қувва мерасад. Бинобар ин саросемавор ба ҳалли ҳар яки онҳо камар бастан нашояд (ҳарчанд ки шитобкории онҳоеро, ки солиёни зиёд бо умеду орзу умр ба сар мебуранд, фаҳмидан мумкин аст). Ҳам дар иқтисодиёт ва ҳам дар ҳаёти маънавии ҷамъият соҳаҳои асосӣ муайян шудаанд, ки ба онҳо бояд ҷидду ҷаҳди умумро равона кард. Дар айни ҳол вазъи воқеии ҳар ноҳия ва ҳар республикаро ҳаматарафа таҳлил намуда, мувофиқи он ба ҳалли масъалаҳо шурӯъ кардан зарур аст. Дар вақташ бо усулҳои фармонфармоии маъмурӣ идора кардан осонтар буд. Вале, чи тавре амалия нишон медиҳад, аз баробаркунии тараққиёти ноҳияҳои мухталиф мурод ҳосил намешавад. Ҷамъияти мо ҷамъияти ҳуқуқҳои баробар, аммо на имкониятҳои баробар аст. Масалан, дар қисми шимолии мамлакат қувваи корӣ намерасад, дар республикаи мо бошад, он барзиёд аст. Ё худ хизмати тиббиро гирем. Вазъи он дар ҳама ҷо хуб нест, аммо дар Тоҷикистон махсусан бад аст, ки дар ин бора дараҷаи дар мамлакат баландтарини фавти кӯдакон гувоҳӣ медиҳад. Аз ин рӯ, вазифаҳои асосие, ки дар назди мо истодаанд, истифодаи ресурсҳои холии меҳнатӣ, зиёд кардани таваҷҷӯҳ ба масъалаҳои ҳифзи модару кӯдак ва ғайра мебошанд.

**— Шумо кафолати ҳифзи ҳуқуқу манфиатҳои ақаллиятро дар Съезд дар чӣ мебинед? Муносибати Шумо ба аксарият чӣ гуна аст?**

— Ақаллият ҳамеша, ҳатто дар замони «маъқульёбии комили умумихалқӣ» ҳам вуҷуд дошт. Вале оё тасаввур кардан мумкин аст, ки дар он давра баромадҳое ҷой доштанд, ки дар Съезд садо доданд? Бинобар ин кафолати ҳифзи ҳуқуқу манфиатҳои ақаллият яктост, яъне вусъати минбаъдаи демократия, ошкорбаёнию кушодагӯӣ. Умуман ҳамаи кафолатҳо бояд дар қонунҳо зикр ёбанд. Чи тавре дар Съезд гуфта шуд, Совети Олии СССР беш аз 50 қонун қабул хоҳад кард.

Мо механизми ҳуқуқии демократиконии ҷамъиятро акнун ба вуҷуд оварда истодаем, маданияти баҳсу мунозираро меомӯзем, ки гуногунии ақидаҳо, эҳтироми мусоҳиброталаб мекунад. Масалан, чунин фактро мегирем. Рӯзҳои аввали Съезд депутат Г. Попов, иқтисодчиро қариб буд, ки аз минбар пеш кунанд, аммо дар охир ҳама ба тарафдории он овоз доданд, ки ба ӯ барои давом додани нутқаш боз даҳ дақиқа илова карда шавад. Бинобар ин аксариятро «аҳли итоаткунанда» шуморидан, чи тавре ки яке аз депутатҳои ба музокира баромадагӣ гуфт, нодуруст аст. Аксарияту ақаллият мақсади ягона доранд — ба куллӣ беҳтар намудани зиндагии халқ. Ва он ки ҳангоми муайян кардани роҳҳои ба даст овардани ин мақсад мо ҳамфикру якдил нестем, ба нафъи кори умум асту бас. Қамбудиҳои мо идомаи ҷиҳатҳои мусбати моанд. Ва барои муқаррар намудани ҳақиқат ақидаҳои мухталиф ва баҳсу мунозираҳо лозиманд. Аммо агар аз рӯи қарорҳои қабулшуда ягонагии амалиёт таъмин мегардад, ин баҳсу мунозираҳо ба чизе намеарзанд. Ман чунин мешуморам: агар ақаллият барои исботу бовар кунонидан накӯшида, якравӣ кунаду ба митингҳо барояд, ин вазъиятро душвор мегардонад, ки оқибати онро мо аллакай медонем.

Сонӣ, ҳаёт дар як ҷо қарор намегирад. Мумкин аст он чи ки мо имрӯз бо баъзе сабабҳо аз он даст кашидем, фардо, дар шароити дигар, барои ҳаётамон қонуни ҳатмӣ гардад.

**— Мо, бинандагони телевизор, шоҳиди он будем, ки ҳангоми мухо-**

**кимаи баъзе масъалаҳо аксарияти баромадкунандаҳо як таклифро маъқул медонистанду дар вақти овоздиҳӣ таклифи дигар қабул мегардид. Ба фикри Шумо, сабаби ин чист?**

— Баъзан ҳангоми овоздиҳӣ ақли солим ғолиб меомад, дар мавриди дигар баромадкунандаҳо нуқтаи назари хешро асоснок карда натавонистанд. Дар баробари ин қайд бояд кард, ки аҳволу рӯҳияи иштироккунандагони Съезд инъикоси шуури ҷамъиятии ҳозираест бо тамоми зиддиятҳояш, далели он аст, ки парламентаризми касбиро мо акнун омӯхта истодаем.

**— Дар Съезд ва аз тарафи аҳли ҷомеа, ки аз кори он бохабар мешуд, масъалаи интихоби Раиси Совети Олии СССР ва дигар роҳбарони мамлакат дар асоси альтернатива мавриди баҳсу мунозираи доманадоре қарор гирифт. Фикри Шумо дар ин бора чист?**

— Ман ҳанӯз понздаҳ сол қабл аз ин ба тарафдории дар асоси альтернатива гузарондани интихоботи роҳбарони ҳамаи савияҳо ва депутатҳо изҳори ақида карда будам. Зимнан, интихобкунандагон имкон доштанд, ки на фақат ба тарафдории номзадии ман, балки номзади дигар низ овоз диҳанд. Дар оянда интихобот фақат дар асоси альтернатива гузаронда хоҳад шуд. Вале барои омода будан ба ин гуна интихобот ҳамаи мо бояд соҳиби маданияти сиёсӣ ва таҷриба шавем. Интихоботи роҳбарони коллективҳои меҳнатӣ нишон медиҳад, ки одами ташаббускору принципнок ва ба тарзи нав фикркунанда на ҳамеша тарафдор пайдо мекунад. Баъзан касеро интихоб мекунанд, ки ба вайрон кардани интизоми меҳнат эътиборе намедиҳад, серталабӣ зоҳир намекунад, яъне дастнигари одамони на ҳамеша кордону дилсӯзи коллектив мешаванд. Баъзан дар Съезд чунин суханҳоро шунавидан мумкин буд: депутати мо ба Совети Олӣ интихоб нашуд, пас манфиати вилоят, шаҳри моро кӣ ҳимоя мекунад? Бояд нағз донист, ки депутат бояд на манфиатҳои ноҳия ва идораю ташкилотҳои алоҳида, балки манфиати тамоми давлатро ҳимоя намояд. Дар ин сурат дар ноҳия, республика ва корхонаи ӯ дигаргуниҳои мусбат ба амал меоянд. Қабл аз саршавии кори Съезд, дар маҷлиси гурӯҳи партиявӣ, яке аз депутатҳо чунин пешниҳод ҳам кард: хоҳ-нохоҳ мо Михаил Сергеевич Горбачёвро Раиси Совети Олии СССР интихоб мекунем, аммо биёед номзади альтернативиро ҳам муайян мекунем, он вақт овоздиҳӣ шавқовартар мешавад. Шарҳи чунин кӯшиши ба тадбири дилхушкунанда табдил додани интихобот ҳоҷат надорад. Ба ин муносибат Ленинро ба хотир меоварем, ки гуфта буд: барои навсозии аппарати давлатамон мо бояд хонем, хонем ва боз хонем ва сипас санҷем, ки дониши ҳосилкардаамон як чизи хушку холӣ ё иборапардозӣ шуда намонад. Итминон дорам, ки интихобот дар асоси альтернатива вусъат хоҳад ёфт. Ва набояд гумон кард, ки модоме дар Съезди якум ҳамин тавр нашуд, ҳеҷ вақт намешавад.

**— Дар рафти кори Съезд он чи ки берун аз Қасри Съездҳо рух медод, пурра инъикос карда намешуд. Сухан дар бораи кори фиристодагони республика дар вазорату идораҳои гуногун меравад. Онҳо дар назди роҳбарони ин вазорату идораҳо чӣ гуна масъалаҳоро мегузоштанд?**

— Шахсан ман ҳамроҳи дигар роҳбарони республика бо ҳалли масъалаи ба хоҷагиҳои республика ва гражданинҳои алоҳида додани подоши зиёни аз офатҳои табиии баҳори соли ҷорӣ дидаи онҳо машғул мешудем. Метавонам хабардор намоям, ки ин масъала мусбат ҳал шудааст. Депутатҳои дигар ба Госстрой бо масъалаҳои марбут бо таъминоти моддии программаи «Манзил-93» муроҷиат карданд. Дар ташкилотҳои салоҳиятнок проблемаҳои дар республика тараққӣ додани авиацияи хурд, сохтмони корхонаҳои коркарди пахта ва ғайра ҳал карда мешуданд. Масъалаҳои асосии республика дар дархости коллективии депутатҳои мо ба унвони Совети Олии СССР баён карда шуданд. Ва ин ҳама оғози кор аст.

**— Ба фикри Шумо, аз депутатҳои ноҳияҳои дигари мамлакат чиро омӯхтан мумкин аст?**

— Гурӯҳи депутатҳои Москва ба Съезд бо маҷмӯи таклифҳои мушаххаси бамулоҳиза омада буданд. Моро низ зарур аст, ҷидду ҷаҳдамонро дар асоси воқеӣ муттаҳид созем. Фаъолии ҳақиқӣ бошад, худ аз худ таъмин мегардад. Аз гурӯҳи депутатҳои республикаҳои Наздибалтика бошад, обутоби сиёсиро меомӯхтам. Умуман, шояд, депутате нест, ки барои худ аз кори Съезд сабақ нагирифта бошад. Зимнан, сабақ на фақат аз чизи мусбат, балки аз ҳодисаҳое ҳам, ки ба онҳо роҳ надодан мумкин буд. Ман тӯл кашидани муҳокимаи масъалаҳои тартиби кори Съезд, худҳисоботи депутатҳои алоҳида, барои масъалаҳои майда-чуйда истифода бурдани минбар ва ғайраро дар назар дорам. Вале бори дигар таъкид мекунам: мо демократияро меомӯзем ва ин дар процесси таҳсил комилан қонунист.

**— Дар пеш интихоботи Совети Олии республика. Дар ин бобат аз кори Съезд чӣ гуна сабақ гирифтан мумкин аст?**

— Моро лозим аст аз рӯи ибрати Москва, Ленинград ва дигар шаҳрҳо дар республика клубҳои интихобкунандагонро ташкил намоем, ки онҳо дар давоми тамоми давраи фаъолияти депутатҳои интихобшуда амал кунанд. Дар ин клубҳо депутатҳо метавонистанд аз ҷиҳати сиёсӣ обутоб ёбанд, санъати мубоҳисаро аз бар кунанд, проблемаҳоеро чуқур омӯзанд, ки интихобкунандагонро ба ташвиш меандозанд, ҳамроҳи мутахассисон роҳҳои ҳалли ин проблемаҳоро муайян кунанд. Худи интихобкунандагон бошанд, бо онҳое беҳтар шинос мешуданд, ки ба тарафдориашон овоз додаанд. Дар хусуси депутатҳои нав интихобшудаи Совети Олии республика ҳаминро гуфтаниам, ки мо пеш аз ҳама бояд ба Совети Олии амалкунанда муваффақ шавем. Барои ин ман таклиф мекардам, ки Совети Олии РСС Тоҷикистон то ба 200 нафар депутат ихтисор карда шавад, ки 50 — 70 нафари онҳо дар ҳайати он доимӣ кор кунанд. Агар мо ба дигаргуниҳои мусбат ноил шуданӣ бошем, бояд сифати ҳайати депутатҳоро беҳтар намоем, ба Совети Олии республика онҳоро интихоб кунем, ки масъулияти ҳалли ҳамаи проблемаҳои ҷамъшударо ба зимма мегиранд, ба ҳамаи қувваҳои солими ҷамъият такья карда, мақсадҳои дар наздашон гузошташударо суботкорона ба амал мебароранд.

**Нигорандаи мусоҳиба**
**Н. СУХАЧЕВА.**

# ОИНАҲОИ ПОРА ВА ТАСВИРҲОИ ШИКАСТА

ДАР ШАРОИТИ муносибатҳои нави истеҳсолӣ, ки дар асоси мустақилияти хоҷагидорӣ, принципнокӣ ташкил меёбад, мутахассисони эҷодкоре лозиманд, то ки бе нишондоду фармони касе амал намуда, дар дигаргунсозиҳои иҷтимоию иқтисодӣ фаъолона иштирок карда тавонанд. Агар донишҷӯёни имрӯза малакаҳои тафаккури мустақилона, худидора, мубодилаи мустақилонаи афкор ва мавқеи аниқи гражданӣ надошта бошанд, наметавонанд ба процесси навсозии соҳаҳои гуногуни ҳаёти ҷамъият ширкат варзанд. Вале оё онҳо мувофиқи ин талабот пурра омода мешаванд? Чунон ки дар Пленуми февралии (соли 1988) КМ КПСС қайд гардид: «... мазмун ва суръати дигаргунсозии мактаби миёна ва олӣ ба талаботи ҷамъият дар марҳалаи нави бозсозӣ мувофиқат намекунад». Ва Пленум махсус таъкид намуд, ки «ба муносибати вусъат ёфтани маорифи халқ ба зиммаи воситаҳои ахбороти оммавӣ вазифаҳои масъулиятнок гузошта мешаванд».

Ин хулоса, албатта, ба газетаҳои бисьёртеъдоди донишкадаҳо, ки ифодакунандаи умед, маром ва ормонҳои донишҷӯён — мутахассисони оянда, инъикоскунандаи рушди касбиву ҳунарӣ ва рӯзгори пуршӯри онҳо бояд бошанд, низ бевосита дахл дорад. Панҷ донишкадаи олии Душанбе газетаи бисьёртеъдод дорад. Дар университети давлатӣ «Ба қуллаҳои дониш», дар институти политехникӣ «Инженери ҷавон», дар институти педагогӣ «Педагоги ҷавон» ҳафтае якшуморагӣ, дар институти тиббӣ «Табиби советӣ» ва дар институти хоҷагии қишлоқ «Дониш» ҳар ду ҳафта якшуморагӣ нашр мешаванд. Азбаски мақсаду мароми ин газетаҳо ягонааст ва мазмуни мундариҷавиашон ба ҳам қаробат дорад, мекӯшем фаъолияти онҳоро таи соли 1988 дар якҷоягӣ баррасӣ намоем.

Имрӯзҳо, ки дар республика дигаргуниҳои куллӣ ба амал меоянд, рукнҳои асосии бозсозӣ — демократия ва ошкорбаёнӣ густариш меёбанд, ҳаёти ҷамъиятро ҷӯшу хурӯш фаро мегирад, рӯҳияи донишҷӯён чӣ гуна аст? Онҳо ин процессро чӣ гуна қабул мекунанд ва он ба донишҷӯён чӣ таъсир мерасонад? Назарияи бозсозии мактаби олӣ то чӣ андоза дар амал татбиқ мегардад?

Матбуоти мактабҳои олӣ то андозае ба мавзӯъҳои муҳим рӯ оварда, кӯшидааст, ки ба қадрӣ имкон ба ин саволҳо ҷавоб гӯяд. Мисоли равшани он мақолаҳои «О подготовке к переходу академических групп к самоуправлению», «Претенденты и их программы действий» («Ба қуллаҳои дониш»), «Оё куратор лозим аст» («Педагоги ҷавон»), «Что за форма?» («Табиби советӣ» ва ғайра мебошанд. Вале, мутаассифона, дар мавзӯъҳои демократиконии муносибатҳои дохили донишгоҳҳо, густариши худидораи студентон, тайёрии донишҷӯён бо назардошти фаъолияти ояндаашон дар шароити ислоҳоти куллии иқтисодӣ мақолаҳо хеле каманд, ҳол он ки ин масъалаҳо дар ҳар шумора бояд мақоми марказӣ дошта бошанд.

Шаклу усулҳои гузариш ба худидоракунӣ дар редакцияҳои газетаҳо ҷиддиву амиқ омӯхта ва таҳқиқ карда намешаванд. Аз таҷрибаи пешқадами мактабҳои олии мамлакат, дар ин роҳ ба муваффақият ноил гардидаанд, материалҳо чоп нашудаанд. Ва чунин ба назар мерасад, ки ба газетаҳо, дар гузориши проблемаҳои шадиди рӯз, таҳлили дигаргуниҳои ҳаёти иқтисодиву сиёсии ҷамъият ҷасорат намерасад. Доир ба масъалаҳои ҳисоби хоҷагӣ, пудрати иҷоравӣ ва фаъолияти кооперативӣ, ки махсусан донишҷӯёни институтҳои хоҷагии қишлоқ ва политехникӣ оянда ба ин сару кор хоҳанд дошт, дар «Дониш» ва «Инженери ҷавон» чизе ба табъ нарасидааст.

Бояд гуфт, ки, ба назари мо, «Дониш» нисбат ба дигар газетаҳои бисьёртеъдоди донишгоҳҳо бартарӣ дорад. Доираи амалиёташ васеътар буда, кӯшидааст то андозае паҳлуҳои гуногуни ҳаёти донишкадаро инъикос намояд. Вале газета аз материалҳои сатҳиву қолабӣ ҳанӯз пурра раҳо нагаштааст... Зимнан, аксари ин гуна материалҳоро шахсоне навиштаанд, ки ба мавзӯи баррасишаванда бевосита масъуланд ва, аз ин рӯ, характери ҳисоботӣ доранд (бо кӯшиши умум фалон масъалаҳо ҳал шудаанд, ба фалон муваффақиятҳо ноил шудем, фалон норасоиҳо ҳастанд, ки бояд рафъ кард...). Ин гуна материалҳо дар ҳамаи газетаҳои мавриди назари мо ҷой доранд. Ба ин мақолаҳои «Активность и перестройка прежде всего» («Дониш»), «Аспирантура: задачи и проблемы» («Инженери ҷавон»), «Факультети таърих ва ЧИС» («Педагоги ҷавон»), «Работой довольны» («Ба қуллаҳои дониш»), «Как дела, Профсоюз» (Табиби советӣ», ки дар шумо-

раҳои гуногуни соли 1988 чоп шудаанд, мисол шуда метавонанд.

«Материалҳои газета дилгиркунанда мебароянд. Донишҷӯён онро бе ягон шавқу завқ ба даст мегиранд. Зеро он аксаран бо ҳисоботу планҳо ва мақолаҳои калони илмӣ пур карда мешавад»— чунин тавсиф медиҳад донишҷӯи курси панҷуми институти политехникӣ Умар Юнусов дар «Инженери ҷавонро бозсозӣ мебояд» ном мактуби кушодааш ба редакция (29 февраль). «Инженери ҷавон» мактубро чоп карда дар ҳошия зикр кардааст, ки ин эрод дуруст мебошад.

Барои аниқтар кардани ин масъала тамоми шумораи 12 декабрро мисол меоварем, ки он фақат аз се мақола ва як хабар иборат аст. Саҳифаҳои газета ҳангоми нашри мақолаҳо таҳти рубрикаи «Ба донишҷӯ — оиди мактаби олӣ» оқилона истифода нашуданд. Ин мақолаҳо, ки дар якчанд шумора ҳам ба забони тоҷикиву ҳам ба забони русӣ чоп шудаанд, дар бораи таърих, структура ва усулҳои таълим дар Институти политехникии Тоҷикистон ва умуман мамлакат нақл мекунанд. Ҳарчанд дар муқаддима ба «маълумотҳои муфид» будани онҳо ишора рафтааст, ба гумони мо, на ба он дараҷае ки бо чунин ҳаҷми калон дар чанд шумора чоп карда шаванд. Ғайр аз он ин гуна материалҳо аз ҷиҳати публицистӣ суст буда, муаллифон асосан муаллимонанд.

Материалҳои ба забони тоҷикӣ дарҷшудаи газетаи «Инженери ҷавон» асосан аз ҳаҷвияю ҳикояҳо ва шеъру лавҳаҳои лирикии донишҷӯён иборатанд. Албатта, инсон мутахассиси кадом соҳае набошад, бояд аз ҷиҳати бадеӣ саводнок бошад. Бинобар ин рӯ овардан ба жанрҳои адабӣ, ҳавасманд гардондани санҷиши қалам ба ҳадафнокии газета мувофиқат мекунанд. Вале ҳамаи ин на бояд барои саҳифапуркунӣ истифода карда шавад. Зеро бештари ин навиштаҷот ба газетаҳои деворӣ мувофиқ буда, ба тарбияи завқи бадеӣ ёрӣ расонда наметавонад.

Ин иллат дар «Педагоги ҷавон» чунон густариш ёфтааст, ки гумон мекунед он газетаи адабӣ бошад. Газета ба ҷои он ки масъалаҳои муҳим ва проблемаҳои ҳалталабро ба миён гузорад, саҳифаҳои худро бо насиҳатномаҳову намунаҳои адабиёти мардумӣ ва эҷоди навмашқон пур мекунад.

Дар «Педагоги ҷавон» хабарҳои камаҳамияту қолабӣ низ ҷой доранд. Масалан, мазмуни хабари «Конференция по педагогической практике» чунин аст: 29 ноябрь дар факультети биологияю химия оид ба ҷамъбасти таҷрибаомӯзӣ конференция баргузор гардид. Конференцияро фалон муаллим кушод. Баъд чанд каси ба музокира баромадаро номбар карда, қайд мекунад, ки фалониҳо фаъолияти хуб нишон доданд ва дар охир афсӯс мехӯрад, ки дар конференция на ҳама иштирок карданд. Оё дар институте, ки донишҷӯёни курсҳои болоии ҳамаи факультетҳояш ба таҷрибаомӯзӣ мераванд ва пас аз анҷоми он ҳатман конференция мегузаронанд, чунин хабар ягон аҳамияте дорад? Магар он таҷрибаомӯзиро аз мавқеи талаботи ислоҳоти мактаб ва таҳқиқи проблемаҳои мавҷуда нишон додан мумкин набуд?

Бояд гуфт, ки газетаи «Ба қуллаҳои дониш» «Бозсозӣ ба ҳама дахл дорад», «Перестройка и жизнь» барин рубрикаҳои ҷолибе дорад. Вале чун баъзе материалҳои зери ин рубрикаҳоро мутолиа мекунем, аз бозсозӣ асаре намеёбем. Масалан, дар яке аз хабарҳо, ки «Дар давраи сессия» ном дошта, 29 январи соли 1988 чоп шудааст, муаллиф нақл мекунад, ки дар китобхонаи ба номи Фирдавсӣ ҳини мутолиа мушоҳида кардааст, ки ҳампаҳлӯяш варақи китобро меканад. Каси дигар ин рафторро дида, ӯро сарзаниш кардааст. Ва муаллиф низ ин рафторро маҳкум намуда, хонандагонро ба мубоҳиса даъват мекунад. Албатта, ин мавзӯъ хеле муҳим аст. Вале оё дар ҳамин шакл зери рубрикаи «Бозсозӣ ба ҳама дахл дорад» чоп кардан салоҳ асат? Нисбати чунин мафҳуми ҷиддӣ ба соддалавҳию сабукандешагӣ роҳ набояд дод.

Кӯшиши мазмунҳои сустро бо рубрикаҳои ҳангоманок «рангу бор» додан дар газетаи «Табиби советӣ» низ ба назар мерасад. Мазмуни мухтасари «Не принудиловка — необходимость» ном мақолаи он ки таҳти рубрикаи «За перестройку» чоп шудааст, чунин аст: фақат донишҷӯёне, ки дар лекцияҳо мунтазам иштирок мекунанд, дониши амиқ доранд, ба рӯйдодҳо сарфаҳм мераванд. Таваҷҷӯҳ ба лекцияҳо, машғулиятҳои амалӣ, сарчашмаҳои марксизм-ленинизм, ҳуҷҷатҳои партиявӣ имкон медиҳад, ки донишҷӯён ислоҳоти иқтисодиёт, идеологияи навсозиро дарк намоянд... Ва хабар бо чунин ҷумлаҳо ба охир мерасад. Фалон донишҷӯён ифтихори факультетанд. Фалониҳо ба лекцияҳо умуман иштирок намекунанд. Баъзан ақидаҳое дар бораи ба лекцияҳо ихтиёран иштирок кардани донишҷӯён баён мешаванд. Ба фикри мо, бояд иштирок ба он ҳатмӣ бошад. Мақола ба хотири ҳамин ақида, ки дар абзаци охирон омадааст, иншо шудааст. Аввалан, мебоист муаллиф — мудири кафедраи иқтисоди сиёсии донишгоҳ ин қазияро дар маркази мақола гузошта, онро бо ақидаи мухталиф ҳаллу фасл мекард. Сониян, куҷои ин мақола бозсозист? Ин гуна материалҳоро даҳ-понздаҳ сол пештар ҳам менавиштанд.

Ҳамаи ин газетаҳои донишгоҳҳо дузабонаанд ва номҳояшон ҳам ба ҷуз «Дониш» ба забонҳои русиву тоҷикианд. Вале дар газетаи «Табиби советӣ» принципи дузабонӣ риоя намешавад. Газета дар давоми соли 1988 ба забони тоҷикӣ ҳамагӣ як материал чоп кардаасту халос. Дар саҳифаҳои «Инженери ҷавон» низ, чуноне болотар ишора шуд, ба забони тоҷикӣ асосан материалҳои бадеӣ дарҷ гардидаанд. Ва чи ҳам мегуфтем, модоме кормандони ин ду нашрия забони тоҷикиро намедонанд.

Ҳам аз почтаи редакцияҳо ва ҳам аз

географияи муаллифон равшан мегардад, ки газетаҳои донишкадаҳои олӣ дар байни донишҷӯён чандон обрӯ надоранд. «Педагоги ҷавон» 5 декабрь суолномеро таҳти унвони «10 савол ба хонанда» аз хусуси он ки газета дар соли 1988 чӣ гуна буд ва соли 1989 чи гуна бояд бошад, чоп кард. Аммо редакция ягонто ҳам ҷавоб нагирифт.

Маъракаи обуна ба ҳамаи ин газетаҳо низ бо душворӣ мегузарад. Ороиши газетаҳо назарногир аст. Суратҳо аз ҳаёти дохилӣ ва рӯйдодҳои донишгоҳҳо хеле кам анд ва ё умуман нестанд. Аз сабаби мавҷуд набудани суратгир газетаи «Инженери ҷавон» клишеи суратҳои ТАСС-ро истифода мебарад. Аксари редакцияҳо барои клише кардани суратҳои тайёр маблағ надоранд.

Базаи полиграфӣ ниҳоят суст аст. Газетаҳо дар матбааи муштараки донишкадаҳои олӣ ва матбааи институти хоҷагии қишлоқ чоп мешаванд. Пеш дар ин матбааҳо чопи газетаҳо пешбинӣ нашуда буд. Таҷҳизоташон кӯҳна, ҳуруфот фарсуда, оддитарин маводи ороиш надоранд. Кормандони газетаҳо аз ноилоҷӣ маҷбур мешаванд ба дари редакцияҳои нашриёҳои республикавӣ ва матбааҳои калони шаҳр рӯи ниёз оваранд, аз онҳо сурат, клишеҳои тайёр ва дигар маводи ороиш талабанд. Дар редакцияи «Дониш» ду кас, дар редакцияҳои дигар як нафарӣ кор мекунанд ва тамоми процесси эҷодиву техникӣ ба зиммаи онҳост. Дар «Табиби советӣ» ҳатто вазифаи мошинистка ҳам ба дӯши он як нафар аст. Бо ин аҳвол дар марҳилаи дигаргуниҳои куллӣ сифати газетаҳоро мувофиқи рӯҳи бозсозӣ таъмин кардан душвор. Дар ду саҳифа ҳамчунин бо маҳдуд гардидани ҳаҷми онҳо вазифаи худро пурра адо кардани газетаҳо мушкил.

На фақат вазъи ташкилию техникӣ, балки вазъи иқтисодии онҳо низ ғайри қаноатбахш мебошад. Чунон ки зикр шуд, редакцияҳо ҳатто барои фармоиши клише маблағ надоранд. Маълум аст, ки ҳамаи газетаҳои бисьёртеъдод дар дотацияи давлатанд. Онҳо ҳеҷ гоҳ хароҷоти худро бароварда наметавонанд. Бо вуҷуди ин дар институти педагогӣ аз корманди ягонаи редакция талаб кардаанд, ки бо ҳар роҳ обунаро зиёд карда, ба худхароҷотбарорӣ гузарад, вагарна барои маоши ӯ маблағ нест.

Ба фикри мо, ин ҷо комитети партиявии донишкада вазифадор буд ба кормандони молиявӣ фаҳмонад, ки ба газета чун ба мол муносибат кардан ва моҳияти асосии он — пропагандисти коллективӣ, агитатор ва ташкилотчӣ будани онро нафаҳмидан ҳеҷ мумкин нест. Вале комитети партиявӣ ин тавр накард. Кор то ба шӯъбаи молияи Вазорати маорифи халқи РСС Тоҷикистон расид. Он ҷо ҳам гуфтанд, ки бояд ба худхароҷотбарорӣ гузашт.

Роҳбарии партиявиро ба газетаҳои донишкадаҳои олӣ низ беҳтар кардан зарур аст. Комитетҳои партиявии донишгоҳҳо одатан соле фақат як маротиба фаъолияти газетаҳоро баррасӣ намуда, қарорҳо қабул мекунанд. Вале он қарорҳо махсусан дар институтҳои педагогӣ ва тиббӣ иҷро нашуда мемонанд.

Пас, аз ин вазъияти мушкил чӣ хел халос шудан мумкин? Баъзеҳо пешниҳод карданд ,ки ин панҷ газета дар шакли як ҳафтавори донишҷӯён, ки иборат аз даҳ саҳифа хоҳад буд, муттаҳид карда шаванд. Ба фикри мо, ин пешниҳод аз чанд ҷиҳат қобили қабул аст.

Якум, донишҷӯён гурӯҳи иҷтимоии ҷамъиятие мебошанд, ки мақсаду мароми ягона доранд. Онҳо, сарфи назар аз касбу кори ояндаашон, бояд худро ба иҷрои вазифаи ягонае, ки дар назди зиёиёни советӣ гузошта шудааст, омода созанд. Ва камолоти идеявию маънавии студентон, мароқи онҳо ба рӯйдодҳои имрӯзаи ҷамъиятию сиёсӣ, ширкат варзидани онон дар бозсозӣ ба гузориши ахбори оммавӣ бевосита дар байни студентон вобаста аст.

Дуюм, дар шаҳри Душанбе қисми зиёди донишҷӯёни республика таҳсил мекунад. Онҳо парешону беравобитанд. Бинобар ин ҳафтавор дар муттаҳид кардани онҳо ва муҳокимаву ҳал намудани проблемаҳои умумии студентон роли муҳим бозида метавонист.

Сеюм, тавассути ҳафтанома шаклу тарзу усулҳои таълимро дар донишкадаҳо такмил дода, мубодилаи таҷрибаро ба роҳ мондан мумкин мебуд.

Чаҳорум, ҳоло газетаҳо ба бисьёр мақолаҳои танқидӣ ҷавоб намегиранд, чунки оиди аксар проблемаҳо бояд онҳое ҷавоб гардонанд, ки газета органи онҳост. Ва газетаҳо онҳоро на ҳамеша метавонанд танқид кунанд. Комитети комсомолии шаҳр ташаббус зоҳир намудааст, ки онҳоро дар назди комитети партиявӣ, комитети комсомол ва комитети иттифоқҳои касабаи шаҳр муттаҳид созад. Агар ин ташаббус амалӣ гардад, дар он сурат лозим аст, ки ба ҳайати таҳририяаш якнафарӣ аз органҳои интихобии партиявӣ ва комсомолии донишгоҳҳои олӣ дохил шаванд.

Ҳафтанома бояд ё дар яке аз матбааҳои калонтарини шаҳри Душанбе чоп шавад ва ё ба ин мақсад матбааҳои мавҷудаи донишгоҳҳоро якҷояву неруманд кард.

Иқтисодчиёни салоҳиятнок ва полиграфистоне, ки мо ҳамсӯҳбат шудем, дар бораи худхароҷотбарории ҳафтанома шӯбҳае надоранд.

Ба ҳар тариқе ки набошад, ин проблемаи хеле муҳимро бояд ҳал кард...

Ва алҳол чун газетаҳои донишҷӯёнро саҳифа мегардонем, мебинем, ки бисьёр мавзӯъҳояшон муштараканд ва ё баъзе мавзӯъҳое, ки дар яке нестанд, дар дигаре ҷой доранд. Онҳо оинапораҳоро мемонанд, ки манзараи ҳаёти донишҷӯёнро шикаставу номукаммал тасвир мекунанд. Агар ин пораҳо ба ҳам пайванданд, умед аст оинае пайдо мешавад, ки хонандагон метавонанд ҳам худ ва ҳам атрофи худро дар он бубинанд.

Э. ЭШОНҚУЛОВ.

*Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба статистика хабар медиҳад*

# ОСОРХОНАҲОИ РЕСПУБЛИКА

Дар Тоҷикистон нахустин осорхонаи кишваршиносӣ соли 1931 дар Хуҷанд кушода шуда буд. Имрӯз дар республика 19 осорхонаи истифодаи умум кор мекунанд, ки хазинаашон шомили даҳҳо ҳазор асари намоишиянд. Инҳо коллекцияҳои хуби осори давраи Кӯшониён асрҳои I — III то милод), тарошкориҳои бошукӯҳ ва пайкараҳои чӯбини Панҷакенти бостонӣ, кандакорӣ дар чӯб (асрҳои IX—XI), кулолии пайкариву марворидии асри чордаҳ, намунаҳои санъати меъморианд.

Ёдгориҳои шайъӣ, варақаҳо, аслиҳаҳои шахсӣ, ҳуҷҷатҳо, мукофотҳо, ёдгориҳои барқароршавии Ҳокимияти Советиро дар республика ва қаҳрамонии халқи советиро дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ маҳфуз медоранд.

## ШУМОРАИ ОСОРХОНАҲО ВА ТАМОШОИ ОНҲО

| | 1970 | 1980 | 1985 | 1988 |
|---|---|---|---|---|
| Ҳамаи осорхонаҳо (филиалҳояшон дар охири сол) | 5 | 10 | 16 | 19 |
| аз ҷумла: | | | | |
| кишваршиносӣ ва санъатшиносӣ | 5 | 9 | 11 | 13 |
| адабӣ | — | 1 | 4 | 5 |
| соҳавӣ | — | — | 1 | 1 |
| Шумораи тамошогарони осорхонаҳо — ҳамагӣ, ҳазор нафар | 341,0 | 477,4 | 664,2 | 731,0 |
| Ба ҳисоби миёна ба 100 нафар | 116 | 121 | 145 | 145 |

Се соли охир 3 осорхонаи нав кушода шуд: дар шаҳри Душанбе осорхонаи адабию ёдгории ба номи Лоҳутӣ, дар шаҳри Конибодоми вилояти Ленинобод осорхонаи таъриху кишваршиносии вилоятии ба номи Мирраҷаб, дар райони Москваи вилояти Хатлон осорхонаи таъриху кишваршиносӣ.

Ҳозир дар шаҳри Душанбе—7, дар вилояти Ленинобод—6, дар вилояти Хатлон —4, дар ВАБК—1, дар райони Ҳисор —1 осорхона кор мекунад.

Дар республика ба ҷуз осорхонаҳои истифодаи умум даҳҳо осорхонаҳои халқӣ ва қариб 100 осорхонаи ҷамъиятӣ амал мекунанд. Онҳо таърихи муассисаҳои калон, совхозҳо, колхозҳо, донишкадаҳои олии республика ва ғайраро эҳё мекунанд.

Соли 1988 кормандони осорхонаҳои республика 2 ҳазор лекция хонданд, 239 намоиш гузарониданд ва 13,4 ҳазор экскурсия ташкил карданд, ки онҳо 408 ҳазор тамошогарро фаро гирифтанд.

Осорхонаи намоёни республика Осорхонаи муттаҳидаи республикавии таъриху кишваршиносӣ ва санъати тасвирии шаҳри Душанбе аст, ки он соли 1988-ум 5,1 ҳазор ашьёи фонди умумиро нишон дод, 40 намоиш ташкил кард ва ба 197 ҳазор тамошогар (зиёда аз чоряки тамошогарони ҳамаи осорхонаҳо) хизмат расонд. Осорхонаи таъриху кишваршиносии вилояти Ленинобод ба 131 ҳазор тамошогар хизмат расонида, 42 намоиш, осорхонаи таърихӯ кишваршиносии ба номи Рӯдакии шаҳри Панҷакент бошад, ба 88 ҳазор тамошобинон хизмат расонд ва 5 намоиш ташкил карданд.

Дар осорхонаҳои республика зиёда аз 300 нафар кор мекунанд, сеяки онҳо ходимони илмӣ, ва барандаи экскурсия мебошанд.

Ба матбаа 08.06.89 супурда шуд. Ба чопаш 13.07.89 имзо шуд. КЛ 04891. Формати 70×108 1/16. Чопи офсетӣ. Коғази офсетии № 1. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Ҷузъи рангаи шартӣ 8,75. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 9,8. Адади нашр 15003 нусха (ба забони тоҷикӣ — 10434, ба забони русӣ — 4569). Супориши № 661. Нархаш 25 тин.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон.
734018 ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

Нархаш 25 тин. ISSN 0130—240X

Индекс 77559

# *Рафиқони мӯҳтарам!*

**Агар хоҳед, ки хонандаи доимии маҷаллаи «КОММУНИСТИ ТОҶИКИСТОН» шавед, маслиҳат медиҳем ба он бетаъхир барои соли 1990 обуна гардед. Фурӯши маҷалла дар дӯконҳои «Союзпечать» маҳдуд карда шудааст.**

**Обуна аз тарафи ҳамаи шӯъбаҳо ва органҳои «Союзпечать», инчунин хаткашонони шаҳру қишлоқҳо ва паҳнкунандагони ҷамъиятии матбуот дар ҷои истиқомат қабул карда мешавад.**

**Нархи солонаи обуна — 3 сӯм.**

**Индекс 77559 (ба забони тоҷикӣ), 77560 (ба забони русӣ).**

**Хотиррасон мекунем, ки барои моҳҳои боқимондаи соли ҷорӣ ҳам обуна идома дорад.**

«Коммунисти Тоҷикистон», 1989, № 7, 1—96.

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

● АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД

8 август 1989

● ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



● НАШРИЁТИ КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДУШАНБЕ

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 22-42-47
ҷонишини сармуҳаррир 22-38-81
котиби масъул 22-84-65
ҷонишини котиби масъул 24-34-69

ШУЪБАҲО:

сохтмони партиявӣ ва советӣ 22-75-12
кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ 22-72-24
пропагандаи назарияи марксистӣ-ленинӣ, ҳаёти байналхалқӣ ва таърих 22-81-01
проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ 22-69-46
тарҷума ва таҳрир 22-37-87
мусаҳҳеҳон 22-38-89
муҳаррири техникӣ 22-38-89

АДРЕСИ МО:
734023, Душанбе, кӯчаи Орҷоникидзе, 70.

●

*СУРЪАТАФЗОЙ ВА БОЗСОЗЙ:*
*НАЗАРИЯ, АМАЛИЯ*

**М. КЛЕАНДРОВ,**
**доктори илми ҳуқуқшиносй**

# ҶИҲАТҲОИ ҲУҚУҚИИ ИСЛОҲОТИ ИҚТИСОДЙ

ЯКЕ АЗ сабабҳои асосии сустии ислоҳоти иқтисодй дар як қатор самтҳо нигилизми ҳуқуқй, баҳои зарурй надодан ба ролу аҳамияти танзими фаъолияти хоҷагй ва роҳбарй ба он, ба миқьёси калонтар бошад — муҳимии таъмини ҳуқуқии ислоҳоти ҳозираи иқтисодист. Сухан на фақат ва на чандон аз хусуси миқьёсҳои республикавй меравад — нигилизми хоҷагй-ҳуқуқй решаҳои умумииттифоқй ва таърихй дорад. Албатта, омили республикавй низ мавҷуд аст. Ба ҳар ҳол сокинони Тоҷикистон оқибати камбудию нуқсонҳои таъмини ҳуқуқии иқтисодиёти республикаро ҳам дар соҳаи истеҳсолот ва ҳам дар соҳаи тақсимоти неъматҳои моддию дигар неъматҳо комилан эҳсос менамоянд. Диққати зиёд додан ба фишангҳои маъмурии роҳбарй ба иқтисодиёти республика, ки он бо пардаи ҳуқуқй пўшонда шудааст ва бисьёр вақт вуҷуд надоштани ягон хел муҳофизати ҳуқуқй боиси нуқсони ба ҳама маълум — монополизми пахта дар хоҷагии қишлоқ, камшавии қисми хароҷоти бюҷети республика, истеҳсоли мол, шиддатьёбии проблемаҳои экологй ва амсоли инҳо гардиданд.

Оиди пурзўр гардондани диққат ба масъалаҳои иқтисодй-ҳуқуқй даъвату нишондодҳо ҳамеша фаровон буданд. Аз ин нуқтаи назар давраи бозсозй низ истисно нест. Ҳанўз дар нуктаҳои асосии бозсозии куллии идоракунии иқтисодиёт, ки Пленуми июнии (с. 1987) КМ КПСС тасдиқ кардааст, гуфта мешуд: «Комитети Марказии КПСС зарурати мустаҳкам гардондани асосҳои ҳуқуқии бозсозии идора кардани иқтисодиёти мамлакатро махсусан таъкид мекунад». Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявй «Дар бораи ислоҳоти ҳуқуқй» резолюция қабул кард. Барои татбиқи он бисьёр корҳо ба иҷро мерасанд, вале агар ба натиҷаҳо танқидона баҳо диҳем, иҷрои ин ғайрикофй ва камсамар аст.

Нағз маълум аст, ки бидуни ташхиси аниқ, табобати ҳар кадом дард на фақат дармон намебахшад, балки бисьёр вақт зиён ҳам меоварад. Ин тезисро дар соҳаи таъмини ҳуқуқии ислоҳоти иқтисодй низ ҷорй кардан аз ҷиҳати методологй дуруст аст. Таърих ба мо бисьёр мисолҳои аёниро додааст, ки бидуни таҳлили сабабҳои камбудию нуқсонҳо (зиёда аз ин, бидуни таҳлили сабабҳои бефоида буданй ҷидду ҷаҳдҳои пештара дар бобати ислоҳи ин камбудиҳо) кўшишҳои ислоҳ кардани камбудию нуқсонҳои танзими ҳуқуқй дар соҳаи иқтисодиёт натиҷае набахшиданд.

Баъди Пленуми апрелй (с. 1985) ва махсусан баъди Пленуми ию-

нии (с. 1987) ҚМ КПСС оиди мустаҳкам гардондани асосҳои ҳуқуқии дигаргунсозиҳои иқтисодӣ иқдомҳои муайяне ба пеш гузошта шуданд. Қонунҳо дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ, дар бораи кооперация, дар бораи фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ барин ҳуҷҷатҳои асосии қонунгузорӣ марҳалаҳои муҳими қонунсозии замони ҳозира мебошанд. Дар баробари ин аллакай номукаммалии як қатор нуктаҳои муҳими ин қонунҳо аён гардид, вале аз ҳама асосиаш—таъмини ҳуқуқии ислоҳоти иқтисодӣ ҳар қадар мукаммал бошад ҳам, ба ҳеҷ ваҷҳ бо қонунгузорӣ анҷом намепазирад.

Агар доираи масъалаҳоеро муайян кардани бошем, ки онҳоро ҳамчун асоси таъмини ҳуқуқии ислоҳоти иқтисодӣ тавсиф намудан мумкин аст, пас аз хусуси ҷиҳатҳои зерин ҳарф задан лозим аст:

— такмил додани асоси қонунгузорию нормативии ташкил ва фаъолияти ҳамаи звеноҳои (звеноҳои принципан нав ва звеноҳое, ки барпо кардани онҳо пешбинӣ гардидааст) комплекси хоҷагии халқи мамлакат ва республика. Шубҳае нест, ки асоси қонунгузории хоҷагиро бояд кодекси хоҷагӣ ташкил диҳад;

— такмил додани процесси фаъолияти қонунбарорӣ ва нормамуқарраркунӣ дар ҳамаи зинаҳои ҳокимият ба идоракунӣ. Бояд эътироф кард, ки то ҳол ин процесс дар шакли кӯҳна ҷараён дорад ва воқеан республикаи иттифоқӣ ба таҳрири қонуни умумииттифоқӣ ва инчунин ба таҳрири ҳуҷҷати органи иттифоқии идоракунӣ дар ҳама марҳалаҳои таҳрики онҳо таъсир расонда наметавонад;

— дар дараҷаи ислоҳот такмил додани шаклу усул ва тарзҳои фаъолияти органҳои ҳифзи ҳуқуқ, зиёд намудани самаранокии кори онҳо дар сурати аниқтар муайян кардани мақсади асосии фаъолияташон. Сухан аз хусуси органҳои судии ҳамаи зинаҳо, прокуратура, арбитраж, органҳои тафтишот, адвокатура, милиция, назорати халқӣ ва ҷунин органҳои нав, амсоли комитету комиссияҳои назорати конституционӣ меравад, ки онҳоро ба ҷумлаи органҳои ҳифзи қонун дохил кардан мумкин аст. Зоҳиран, ин ҷо ҳангоми амалӣ гардондани талаби нави концепциявии ҳуқуқии «ба ҷо овардани ҳамаи корҳое равост, ки қонун манъ накардааст» ва тағйири ақида кардани коркунони органҳои ҳифзи қонун асосан душвор мегардад;

— таълими умумии ҳуқуқӣ. Дар ин бобат дар Пленуми февралии (с. 1988) ҚМ КПСС қарор қабул шуда буд, вале алҳол ҳатто концепцияи умумии ташкили ин кори бузургу муҳим вуҷуд надорад;

— бозсозии умури ҳуқуқ дар хоҷагии халқ. Зоҳиран, бояд эътироф кард, ки вай дар шакли ҳозираи ташкилӣ хизмати тамоми корхонаю ташкилотҳо, аз ҷумла корхонаю ташкилотҳои хурду миёна, бахусус кооперативҳоро пурра ба ҷо оварда наметавонад. Ба назари мо, илоҷи воқеа ин барпо намудани фирмаҳои ҳуқуқии ҳисоби хоҷагии давлатӣ (тобеи Вазорати адлия) ё кооперативист, ки он барои расондани хизмат ба хоҷагии халқ тахсис гардидааст;

— хушсифат тайёр намудан ва такмил додани ихтисоси кадрҳои ҳуқуқшинос, хеле васеъ намудани доираи маълумоти миёнаи махсуси ҳуқуқӣ;

— куллан афзун гардондани самараи илми ҳуқуқшиносӣ, ки ин, зоҳиран, пеш аз ҳама зиёд намудани шумораи олимони ҳуқуқшинос, дар республика барпо кардани структураҳои нави ташкилии илмҳои ҳуқуқшиносии академиявӣ, мактабҳои олӣ ва соҳавиро дар назар дорад.

Ҳамаи ин ҷиҳатҳо ба ҳам алоқаманданд. Барои муносибати комплексӣ намудан ба онҳо якчанд проблемаи концепциявиро ҳал бояд кард, ки то ҳол амсоли онҳо вуҷуд надошт. Бояд қатъиян дар хотир дошт, ки умуман идоракунӣ ва хусусан идоракунии соҳаи иқтисодиёт тавассути усулҳои демократӣ назар ба усулҳои авторитарӣ мураккабтар, вале дар айни ҳол хеле самаранок аст.

Дар мақолаи мазкур кӯшида шудааст, ки танҳо баъзе проблемаҳои муҳимтари таъмини ҳуқуқии ислоҳоти иқтисодӣ ва роҳҳои имконпазири ҳалли онҳо баррасӣ гардад. Масалан, таҳлили ҷиддию илмии сабабҳое бағоят муфид мебуд, ки мувофиқи онҳо Қонун дар бораи коллективи меҳнатӣ барин ҳуҷҷати қонунгузории умумииттифоқии бағоят умедбахш аз худи ибтидо натиҷаи дилхоҳ набахшид. Гӯё структураи он нуқсе надорад ва ҳамаи нуктаҳояш низ дурустанд. Вале умуман идеяи қонуни мазкур амалӣ нашуда монд. Қонун амал надорад. Инро ба андозаи муайян ба Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ, ки дар давраи бозсозӣ қабул шуда буд, низ нисбат додан мумкин аст. Сабаби асосии сустӣ, ба назарам, аз инҳо иборат аст. Ба давлати ҳуқуқӣ инфраструктураи дахлдори ҳуқуқии ҷамъиятӣ тавъам аст. Ана ҳамин инфраструктура татбиқи амалии ҳуҷҷатҳои қонунгузории қабулшударо таъмин намуда, онҳоро манзури ҳар ячейкаи ҷамъият мегардонад. Мо бошем, алҳол танҳо асоси давлати ҳуқуқиро гузошта истодаем, яъне унсурҳои ҷудогонаи инфраструктураи ҳуқуқиро дорем, ки онҳо вазифаҳои ҳатман ба иҷро расондани ин ё он ҳуҷҷати қонунгузориро ба ҷо оварда наметавонанд.

Чӣ бояд кард? То барпо шудани давлати ҳуқуқӣ интизор шавем? Ҳаргиз не. Ҳуҷҷати ҳуқуқии ҳар кадом зина бояд мутлақо мукаммал бошад, яъне бо механизми ташкилӣ-ҳуқуқие мусаллаҳ бошад, ки барои онро амалӣ гардондани структураҳои дахлдор зарур аст. Сатҳи ин ҳуҷҷат ҳар қадар баланд бошад, ин механизм ба ҳамон андоза муқтадир мегардад. Алҳол ин ба амал наомада истодааст. Масалан, дар баробари Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ комиссияҳое барпо карда шуданд, ки онҳо мебоист ҳуҷҷатҳои зерқонун—қарорҳои ҳукуматӣ ва идоравӣ, умумииттифоқӣ ва республикавиро ба Қонуни мазкур мувофиқ мегардонданд. Вале ин комиссияҳоро роҳбарони ҳамон органҳое (пеш аз ҳама вазорату идораҳое) тартиб медоданд, ки бо худи ҳамин қонун ҳуқуқҳои воқеии онҳо поймол карда мешуд. Бидуни шубҳа, комиссияҳои номбурда бандҳои ҷудогонаи ҳуҷҷатҳои зерқонунро, ки мутлақо мухолифи Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ мебошанд, бекор карда ё тағйир дода, дар баробари он механизми ба худ хосе ба вуҷуд меоварданд, ки он ба як қатор нуктаҳои муҳими Қонун мухолиф буд. Ҳам супоришҳои давлатӣ, ҳам нормативҳои ҳиссаҷудокунӣ аз фоидаи корхонаҳо ба фондҳои мутамаркази вазорату идораҳо аз ҷумлаи онҳо мебошад. Ҳол он ки аз ибтидо сухан аз хусуси нормативҳои дарозмӯҳлат ва илман асоснок мерафт.

Албатта, дигар сабабҳои иқтисодии ба вуҷуд омадани қонунҳои номукаммал низ мавҷуданд, вале сабаби асосӣ аз ҷиҳати илми ҳуқуқшиносӣ ғайрикифоя такмил дода шудани концепцияи умумии онҳо, муносибати нигилистӣ ба барпо намудани инфраструктураи татбиқи онҳо мебошад. Пудрати иҷоравиро гиред. Самараи он аён аст. Аммо вай бидуни асоси ҷиддии илмӣ-ҳуқуқии инкишофи муносибатҳо, ки онҳо ҳозир ҳамаи соҳаҳои иқтисодиро дар шакли шартномаи иҷораи воситаҳои асосии истеҳсолот фаро мегиранд, қатъӣ амал карда наметавонад. Ҳатто имконияти дар дараҷаи ба дастомада нигоҳ доштани он низ шубҳаовар аст. Зиёда аз ин, масалан, мувофиқи Қонуни оид ба замини РСС Тоҷикистон (моддаи 185—186 Кодекси оид ба замини РСС Тоҷикистон) шахси заминро ба иҷора додагӣ ба ҷавобгарии ҷиноятӣ кашида мешавад (моддаи 214 КҶ. РСС Тоҷикистон). Ва чунин нукта ба қонунгузории умумииттифоқии оид ба замин пурра асос ёфта аст, яъне ин сабаби маҳаллӣ, республикавии сустии ислоҳоти иқтисодӣ намебошад. Аён аст, ки ин монеаи ҳуқуқиро рафъ бояд кард.

Вазъияти концепцияи умумии пудрати иҷоравӣ мураккабтар аст, ки он, аз афташ, аз проблемаи калонтару бешубҳа ҷиддитар — проблемаи моликияти социалистӣ ҷудо баррасӣ карда намешавад. Чунончи, ҳангоми бастани шартнома дар бораи иҷораи воситаҳои асосии

корхона худи корхона дар шахси коллективи меҳнатии он иҷорагир мешавад. Вале иҷорадеҳ, яъне соҳиби воситаҳои асосии ба иҷора додашаванда кист? Низомномаи дар амалия таркибьёфтаро, ки аз рӯи он органи болой нисбати корхона иҷорадеҳ мебошад, ҳар қадар танқид кунед ҳам, кам аст. Органи болоии идоракунӣ на аз ҷиҳати иқтисодию ҳуқуқӣ, метавон гуфт, на аз ҷиҳати сиёсӣ соҳиби воситаҳои асосии истеҳсолот намебошад. Ин воситаҳо ҳатто дар балланси он намеистанд. Бинобар ин қонунӣ будани ба органҳои болой ҳамчун ба иҷорадеҳ ҳаққи иҷора додани корхона бағоят шубҳаовар аст.

Тарафи дигари шартнома бояд кӣ бошад? Дар банди 2 моддаи 1 Қонуни СССР дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ чунин гуфта мешавад: «Коллективи меҳнатӣ дар корхонаи давлатӣ моликияти умумихалқиро ҳамчуи хӯҷаин истифода бурда, сарвати халқро ба вуҷуд меорад ва афзун менамояд...». Яъне, мувофиқи қонун коллективи меҳнатии корхона хӯҷаини моликияти умумихалқии дар корхона мавҷудбуда, аз ҷумла хӯҷаини воситаҳои асосӣ мебошад. Вале оё худи ҳамон субъект дар як вақт ҳам иҷорагир ва ҳам иҷорадеҳ шуда метавонад? Бешубҳа, не.

Умуман ба бисьёр саволҳои принципан муҳим ҷавобҳо нестанд, вале чунин ҷавобҳо ҳатман заруранд. Сабабҳои чунин аҳвол маълуманд: асоси назариявӣ суст буда, барои тартиб додани конституцияи ҳуқуқии муносибатҳои иҷоравию пудратӣ захираи илмии назарияи ҳуқуқӣ вуҷуд надорад. Инкишофи минбаъдаи амалияи пудрати иҷоравӣ бидуни асоси назариявӣ боиси вайроншавии ӯҳдадориҳои иҷоравию шартномавӣ ва нобарории ин шакли ташкили меҳнат шуданаш мумкин аст.

Муносибатҳои иқтисодӣ қисми алоҳидаи муносибатҳои ҷамъиятӣ намебошанд. Мувофиқан танзими ҳуқуқии соҳаи иқтисодиёт қисми таркибии танзими ҳуқуқии муносибатҳои ҷамъиятӣ мебошад. Бинобар ин ба назар гирифтани ҳамаи меъёрҳо ва ҳамаи самтҳои танзими ҳуқуқии иқтисодиёт дар доираи давлати ҳуқуқӣ муҳим аст. Зимнан ин ҷо на фақат статистика, балки динамика низ зарур аст. Ба ин проблема бо камоли дурандешӣ назар бояд андохт.

Дар матбуоти даврӣ чунин фикрҳо ҷой доштанд, ки дар мамлакатамон ҳанӯз дар замони дар қайди ҳаёт будани В. И. Ленин давлати ҳуқуқӣ барпо гардида буд ва он ҳамчун давлати ҳуқуқӣ тараққӣ меёфт (Раҷабов С. А. Андешаҳо дар бораи давлати ҳуқуқӣ. «Коммунист Таджикистана», 1988, 12 ноябрь). Ин ақида дуруст нест. Мо гуфта наметавонем, ки дар ягон марҳалаи хурдтарини таърих ҳам дар ҳаёти мо Қонун ҳукмфармо буд, бисьёр вақт, баръакс, беҳуқуқӣ ҳукмфармой мекард. Мутаассифона, мо инро имрӯз ҳам собит карда наметавонем. Нағз маълум, ки муҳофизати ҳуқуқии одами советӣ ҳозир аз идеал басо дур аст. Дар ин ҷода баъзе иқдомҳо гузошта шудаанд ва баъзе тадбирҳо муайян гардидаанд. Вале ҳифзи ҳуқуқии ҳамаи зинаҳои (ва ҳар зинаи алоҳидаи) комплекси хоҷагии халқ беҳбудро тақозо дорад. Ислоҳоти ҷиддии тамоми механизми ташкилӣ-ҳуқуқии ҳифзи ҳуқуқҳои хоҷагӣ ва манфиатҳои корхонаю ташкилотҳо, иттиҳодияҳо, ҷузъҳои онҳо ва кооперативҳо зарур аст.

Дар ин механизм арбитражи давлатӣ мақоми марказиро ишғол менамояд. Кадом роҳҳои ислоҳоти куллии арбитражи давлатӣ ба назар мерасанд? Барои он ки вай органе гардад, ки ба иҷрои вазифаҳои имрӯза ва хусусан фардо ҳақиқатан мусоидат карда тавонад, чӣ бояд кард? Ба назарам, пеш аз ҳама вазифаи асосии он бояд таҷдиди назар карда шавад. Арбитражи давлатӣ барои чӣ лозим аст, вай барои чӣ вуҷуд дорад? Барои ҳалли масъалаҳои хоҷагӣ? Бале, чунин мақсади фаъолияти арбитражи давлатӣ дар Конституцияи СССР қонунан сабт ёфтааст (моддаи 163). Албатта, ҳамаи ин қонунгузориҳо, ҳамаи ҳуҷҷатҳои зерқонун, ки статусро муайян ва фаъолияти органҳои арбитра-

жи давлатиро танзим менамоянд, барои ба даст овардани маҳз ҳамин мақсад асоси ҳуқуқӣ муҳайё месозанд. Вале дар шароити ислоҳоти иқтисодӣ роҳи пештара дуруст аст? Ба назарам, вазифаи асосии арбитражи давлатӣ бояд аз ҳифзу дифои ҳуқуқҳои хоҷагии ҳамаи зинаҳои комплекси хоҷагии халқ иборат гардад, вале ҳалли баҳсу мунозараҳои хоҷагӣ танҳо яке аз воситаҳои муҳими ҳифзи ҳуқуқҳои вайрон кардашуда ё худ ҳифзи ҳуқуқу манфиатҳои баҳсталаби корхонаю ташкилотҳо бояд бошад.

Дар амал ин маънои тағйир додани тамоми фаъолияти системаи арбитражи давлатиро дорад, режими кори он бояд дигар карда шавад, вай на системаи сусту беташаббус ва мушоҳидачӣ, балки фаъол бошад. Ҳоло арбитражи давлатӣ ҳуҷҷатҳои даъворо мунтазир шуда меистад ва сипас онҳоро баррасӣ намуда, баҳсро яктараф мекунад ва ҳуқуқҳои вайроншударо барқарор мегардонад, одатан дида баромадани дело бо ҳамин анҷом меёбад. Монеаҳоеро, ки ба корхонаҳо, дигар ҷузъҳои иқтисодӣ, тамоми хоҷагии халқ барои пурсамар кор кардан халал мерасонанд, бартараф карда, сабабҳои аз тарафи корхонаю кооперативҳо пурра истифода нашудани ҳуқуқҳои дар қонунҳои СССР дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ, дар бораи кооперация ва ғайра муайяншудаи онҳоро ошкор сохтан лозим аст. Зимнан, чун дигар органҳои ҳифзи ҳуқуқ, арбитражи давлатӣ бояд диққати асосиро дар соҳаи хоҷагӣ ба татбиқи нуқтаи концепциявӣ «ба он чи ки манъ нест, иҷозат аст», равона намояд, ба шарте, ки органҳои идоракунӣ, ки имтиёзашон бо ваколати дар қонун сабтъёфта маҳдуд карда шудааст, ба таъсири он афтода намонанд. Албатта, ҳамаи нормаҳои моддӣ-ҳуқуқӣ ва мурофиавӣ-расмие, ки асоси арбитражи давлатиро ташкил медиҳанд, аз ҷумла моддаи 163 Конституцияи СССР (моддаи 172 Конституцияи РСС Тоҷикистон) бояд тағйир дода, ба вазифаи нави асосии арбитражи давлатӣ мувофиқ сохта шаванд.

Бояд рӯирост гуфт, ки ҳозир арбитражи давлатӣ бо тартиби пешин ва дар асоси қонунгузории мавҷуда кор карда, муҳофизати ҳуқуқу манфиатҳои звеноҳои иқтисодиётамонро бояду шояд таъмин намекунад. Аз афташ, аз ҳамин сабаб академик Л. Абалкин таклиф намуд, ки системаи судҳои махсуси соҳаи саноат барпо карда шавад («Известия», 1988, 21 июль). Вале агар системаи такмил додашудаи арбитражи давлатӣ аз ӯҳдаи иҷрои чунин вазифа баромада тавонад, оё чунин судҳо лозиманд? Он гоҳ муроҷиатҳои прокуратура бо мақсади, масалан, эътироз кардан бинобар ғайриреалӣ будани супоришҳои давлатӣ даркор нашуда мемонад.

Умуман, ба назарам, арбитражи давлатӣ бояд муҳофизатгари комилҳуқуқи манфиатҳои иқтисодии корхонаҳо ва дигар органҳои хоҷагӣ бошад. Дар резолюцияи «Дар бораи ислоҳоти ҳуқуқӣ», ки Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС қабул кард, масъала маҳз ҳамин тавр ба миён гузошта шудааст: «Дар шароити ислоҳоти иқтисодӣ, ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ, худидоракунӣ ва худмаблағтаъминкунӣ васеъ кардани ваколати арбитражи давлатӣ дар роҳи мустаҳкам шудани интизоми иҷрои шартнома, ҳифзи ҳуқуқи корхонаю кооперативҳо... зарур аст».

Ҳозир бошад, бисьёр минтақаҳое мавҷуданд, ки дар онҳо арбитражи давлатӣ барои ҳифзи ҳуқуқи корхонаҳо ҳақ надорад. Инак, мисол меорам. Сохтмони бинои институти педагогии Ленинобод ҳашт сол тӯл кашид. Ниҳоят комплекси аввалин анҷом ёфт. Ва сохтмон хобонда шуд: правленияи банки манзилӣ-иҷтимоии Ленинобод аз пудратчӣ аз нав ҳисоб карда баромадани системаи ҷамъбасти тамоми корҳои сохтмонро талаб кард, то ин вакт бошад, ба бинокорон аз ҳисоби заказчӣ 360 ҳазор сӯмро гузарондан нахост. Мувофиқи шартнома ва қоидаҳои амалкунанда ҳуҷҷатҳои ҳисобу китоби нав бояд ҳангоми супурдани комплекси охирин, дар айни ҳол бошад — ҳангоми супурдани ком-

плекси сеюми институт пешниҳод гардад, вале на далелҳо ва на дастгирии банки бинокорӣ-саноатӣ натиҷае набахшид. Ба трести бинокорӣ барои аз нав ҳисоб карда баромадани сметаи корҳои комплекси якум камаш як сол даркор аст. Пештар ин масъала бо роҳи фишороварии органҳои партиявӣ ҳал мегардид, вале дар шароити ташаккули давлати ҳуқуқӣ баҳси байни бинокорон ва банк бояд дар асоси ҳуқуқӣ яктарафа гардад. Аммо дар моддаи 9-уми Қондаҳои баҳсҳои хоҷагиро дида баромадани арбитражҳои давлатӣ (дар таҳрири аз 16 апрели соли 1988) феҳристи муфассали минтақаҳои берун аз фаъолияти арбитражи давлатӣ, аз ҷумла тасвири ҳодисаи дар боло зикршуда низ мавҷуданд. Дар ин нукта кас ягон хел асоси мантиқро дарьёфт карда наметавонад.

Ҳуқуқҳо, аз ҷумла ҳуқуқҳои дорои характери молумулкии корхонаҳо, кооперативҳо ва амсоли инҳоро дигар органҳои роҳбарии хоҷагӣ: ҳам Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ ва ҳам ҳатто инспекцияи давлатии автомобилӣ, комиссариатҳои ҳарбӣ барин муассисаҳо, инчунин органҳои ҳифзи ҳуқуқ ва назораткунанда низ вайрон мекунанд. Вале ин ҳуқуқвайронкуниҳо одатан бе ҷазо мемонанд, зарари ба органҳои хоҷагӣ расондашуда, пеш аз ҳама аз сабаби набудани механизми ташкилӣ-ҳуқуқии муҳофизат баргардонда намешавад.

Бешубҳа, тартиби ба расмият даровардан ва пешниҳод кардани ҳуҷҷатҳои даъво куллан оддӣ гардонда, талаботи расмию барои ҳалли объективонаи баҳс барзиёдатиро, ки ҳоло барои ба расмият даровардани ҳуҷҷатҳо ҷорист, барҳам додан даркор аст; ба кори гирд овардан ва баҳо додан ба далелҳои оиди баҳс муносибати сифатан дигар ва бештар демократӣ кардан лозим аст.

Арбитражи давлатӣ коллективҳои пудратии бригадаҳо, участкаҳо, цехҳо ва дигар ҷузъҳои корхонаҳо барин структураҳои барояш сифатан навро зери ҳимояи худ гирифта метавонад. Пеш аз ҳама сухан аз хусуси он ҳодисаҳое меравад, ки ҳуқуқҳои молумулкии ин структураҳоро маъмурияти корхона дар бобати шартномаи «амудӣ»-и дохилихоҷагӣ вайрон мекунад. Эътирози зидди дахолатро ба корҳои дохилихоҷагии корхона пешакӣ дарк намуда, гуфтаниам, ки дигар органҳои ҳифзи қонун бидуни аризаи даъвои ҷабрдида ба ин корҳо дахолат мекунанд.

Дигаргуниҳои принципиалии тобеи идораҳои территориявӣ будани бахсҳои хоҷагӣ, ки ҳангоми бастан, тағйир додан ва бекор кардани шартномаҳои хоҷагӣ ба вуҷуд меоянд, ба иҷрои вазифаи бағоят муҳим — тағйир додани бартарии манфиатҳои истеҳсолкунанда назар ба манфиатҳои истеъмолкунанда, ки аз ин хусус бисьёр ҳарф мезананду вале амалан ягон корро ба ҷо намеоранд, бояд мусоидат намояд; зарур аст, ки ин баҳсҳо дар ҷои иқомати истеъмолкунандаи молҳо ва адои хизмат ҳал карда шаванд.

Ба назарам, бо мақсади ба звеноҳои комплекси хоҷагии халқ наздик гардондани звеноҳои системаи арбитражи давлатӣ барпо намудани арбитражҳои давлатии районӣ (шаҳрӣ) ҳадафманд аст. Ин ягон хел таҳавули ҷиддии штатӣ-молиявиро талаб намекунад. Ин масъаларо бо роҳи ба вазифаи арбитри давлатӣ — консультанти юридикии Совети районӣ (шаҳрӣ) табдил додани вазифаи консультанти юридикии комиҷроияи Совети районии (шаҳрии )депутатҳои халқӣ ҳал кардан мумкин аст.

Масалан, ҳозир агар дар байни ду органи хоҷагии воқеъ дар як район ё шаҳр баҳсе пайдо шавад, вай дар маркази вилоят ё республика ҳал карда мешавад. Чунончи, баҳси совхози райони Мурғоб бо ҷамъияти матлуботи райони Мурғоб бояд дар Душанбе ҳал карда шавад. Дар чунин вазъият Совети районии депутатҳои халқиро дар территорияи худаш комилҳуқуқ шуморидан мумкин нест. Дар хусуси кон-

сультантҳои юридикии штатии Советҳои районӣ (шаҳрӣ) бошад, пас танзиму пуррагардонии онҳо дар қарори маълуми дуним сол қабл аз ин қабулшуда дар бораи зиёд кардани ҳуқуқҳои Советҳо пешбинӣ шуда буд. Ба тахмини мо ҳатто дар сурати ин тавр васеъ гардондани штатҳо низ системаи арбитражи давлатӣ дар системаи органҳои ҳифзи қонун бағоят камшумор хоҳад буд, вале ин имкон медиҳад, ки вай пешсафи бозсозӣ гардад.

Таклифҳои зикршударо дар бобати зиёд намудани ваколати арбитражи давлатӣ танҳо ба шарти куллан тағьир додани асосҳои моддӣ-ҳуқуқӣ ва мурофиавӣ-тартибии ташкил ва фаъолияти он татбиқ кардан мумкин аст, ки ин бояд ба ҳуҷҷати танзимшудаи қонунгузорӣ — Кодекси хоҷагӣ-мурофиавии СССР, мувофиқан ба ҳамин гуна кодекси республикаи иттифоқӣ низ асос ёбад.

* * *

Дар байни соҳаҳои бисьёрн қонунгузории советӣ соҳае нест, ки онро соҳаи мукаммал ё худ ба талаботи айём андаке мувофиқ номидан мумкин бошад. Танзими ҳуқуқии муносибатҳои хоҷагӣ бошад, соҳаи аз ҳама ақибмонда аст. Системаи фармонфармонии маъмурӣ ба танзими ҳуқуқӣ эҳтиёҷ надошт: фармонҳо бидуни назардошти самараи иҷрои онҳо дода мешуданд. Фишангҳои нави иқтисодии идоракунӣ бидуни таъмини ҳуқуқӣ амал карда наметавонанд. Вагарна ин боиси барбод рафтани орзую умед ва дигар хатари калон—талаби «дастони пурзӯр» мегардад.

Бидуни таъмини илмӣ барпо намудани давлати ҳуқуқӣ, инфраструктураи дахлдори ҳуқуқӣ, аз ҷумла дар соҳаи танзими иқтисодӣ, имконнопазир аст. Тартиб додани концепцияҳои ҳуҷҷатҳои республикавии қонунгузорӣ ва дигар ҳуҷҷатҳои нормативии танзими муносибатҳои хоҷагӣ, муқаррар намудани методикаи татбиқи дурусту собиткадамонаи онҳо дар амалияи органҳои хоҷагӣ ва ҳифзи қонун ва ғайра бидуни фаъолияти амалии илми ҳуқуқӣ-хоҷагӣ маҳол аст. Алҳол ролу аҳамияти он ба вазифаҳои ба миёнгузоштаи бозсозӣ чи дар зинаи иттифоқӣ ва чи республикавӣ тамоман мувофиқ нест. Ташаббускорони алоҳида вазифаҳои муҳими давлатиро тавассути усулҳои номукаммал ба ҷо оварда наметавонанд.

**Ғ. МИРЗОЕВ,**
*муаллими калони*
*Институти давлатии санъати*
*Тоҷикистон ба номи М. Турсунзода*

# МАДАНИЯТИ МАЪНАВИИ ШАХСИЯТ

ХОЛО БАЪЗЕ нашриёҳои даврӣ аз паси ҳаигома шуда, мақолаҳои муаллифонеро дарҷ мекунанд, ки музаффариятҳои социализм, аз ҷумла комьёбиҳои соҳаи сиёсати миллиро зери шубҳа мегузоранд. Мо намехоҳем ин дастовардҳоро мутлақ шуморем, вале паст задани онҳоро ҳам нодуруст ҳисоб мекунем. Фаромӯш кардан лозим нест, ки маҳз баъди ғалабаи Октябрь ва дар рафти сохтмони социалистӣ бисьёр халқҳову миллатҳои мамлакатамон озодона тараққӣ карда, ба идеологияи ҷаҳолатпарастии феодалӣ хотима гузоштанд ва на фақат аз маданияти хеш, балки аз маданият, илм ва техникаи советӣ ва ҷаҳон низ бархурдор шуданд. Бо ин гуфтанӣ нестем, ки принципҳои ленинии сохтмони социалистӣ дар гузашта вайрон карда намешуданд. Онҳо баъзан дағалона вайрон карда мешуданд. Бисьёр масъалаҳо, аз ҷумла масъалаҳои маданияти маънавӣ ҳам, бояду шояд ҳал намегардиданд, ки дар ин хусус партия ба халқи советӣ кушоду равшан гуфт. Ва барои он ки дар оянда ба ин гуна саҳву хатоҳо роҳ дода нашаванд, мо бояд принципҳои ленинии сохтмони социализмро пурра таҷдид намоем. Яке аз ҳамин принципҳо интернационализми миллату халқиятҳо мебошад, ки он интернационализми маданияти маънавиро дар бар мегирад. Ягон масъала, хоҳ вай ба маданияти сермиллат, забони миллӣ, забони муомилаи байни миллатҳо, хоҳ ба процессҳои ваҳдати миллатҳо ва ғайра дахл дошта бошад, набояд бидуни назардошти қонуниятҳои ҳамин соҳа ҳал карда шавад. Дар айни ҳол маданияти мантиқи диалектикӣ-материалистиеро, ки саҳву хатои касеро намебахшад, риоя кардан зарур аст. Аз рӯи ин мантиқ амал карда, ҳар хулосаро фақат баъди он баровардан лозим, ки масъалаи таҳқиқшаванда таърихан, ҳаматарафа ва ба таври мушаххас таҳлил карда, дар амалияи ҷамъиятӣ санҷида шуда бошад. Классикони марксизм-ленинизм фалсафаро маҳз чун ҷавҳари маънавии замони худ мешумориданд, ки он «на фақат ботинан, аз рӯи мазмунаш, балки зоҳиран ҳам, аз рӯи зуҳуроташ, бо олами воқеии замони хеш алоқа пайдо карда, ба вай таъсир мекунад» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 1, саҳ. 105).

Мо дар айёми навсозни революционии ҷамъият умр ба сар мебарем, марҳилаҳои революционӣ бошанд, чи тавре маълум аст, баланд бардоштани шуури оммаро тақозо мекунанд. Аз ин рӯ, фалсафаи диалектикӣ-материалистӣ имрӯз бояд бо воқеияти мо аз ҳарвақта дида бештар алоқа пайдо карда, ба он таъсир расонад ва сухани ҳалкунандаи хешро бигӯяд. Дар акси ҳол хавфе ба миён омаданаш мумкин аст, ки бисьёр масъалаҳо худсарона ҳал карда мешаванд. Маданияти фалсафӣ инчунин барои пешгирӣ кардани миллатчигӣ зарур аст. Агар инсон соҳиби дараҷаи кофии маданияти фалсафӣ ва умуман маданияти маънавӣ набошад, ки он барои ҳар шахсияти мамлакати сермиллати социалистӣ зарур аст, ӯ дар асоси эҳсосоту хаёлот хулоса бароварда метавонад, ки ин як қатор оқибатҳои манфӣ дорад.

Ҷузъи ҳатмии маданияти маънавии шахсият маданияти сиёсӣ мебошад. Демократиконии ҳамаи ҷабҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ ва ошкорбаёнӣ барои баланд шудани маданияти сиёсӣ тамоми шароитҳоро муҳайё карданд. Вале, мутаассифона, ҳанӯз на ҳама аз ин имкониот дуруст истифода мебаранд. Баъзеҳо демократияро ба анархия, ошкорбаёнӣ ва кушодагӯиро ба авомфиребӣ, мухталифии ақоидро ба бадномкунии арзишҳоямон мубаддал гардонданӣ мешаванд. Чунин муносибат махсусан ба дарки проблемаҳои муносибатҳои миллӣ таъсири манфӣ мерасонад. Мо бояд бикӯшем, ки дар маданияти маънавии ҳар шахсият, ҳамчунин тамоми ҷамъият, маданияте ҳукмфармо бошад, ки манфиатҳои ҳар миллату халқиятро дар асоси мақсади умумии мамлакати сермиллати социалистӣ қатъиян ба назар гирад. Мафҳуми «проблемаи миллӣ» ё худ «масъалаи миллӣ»-ро истифода бурда, мехостем таъкид намоем, ки эътирофи мавҷудияти онҳо дар рафти инкишофи муносибатҳои миллӣ хусусияти қонунӣ дорад ва инро амалияи тараққиёти ҷамъияти советӣ собит мекунад. Ба ин аз он сабаб диққатро ҷалб менамоям, ки то ба қарибӣ мавҷуд будани масъалаи миллӣ ва проблемаҳои миллӣ дар адабиёти илмии мо зери шубҳа гирифта мешуд. Зимнан чунин ақида баён карда мешуд, ки дар Иттифоқи Советӣ масъалаи сирф миллӣ вуҷуд надорад. Ин гуна хулосаҳо дур аз амалия ва ҳаёти воқеӣ буданд. Агар миллатҳо чун зуҳурот вуҷуд дошта бошанд, пас зиддиятҳои муайян ҳам мавҷуд мебошанд, ки дар ин хусус дар съезди XXVII КПСС кушоду равшан гуфта шуд. «Комьёбиҳои мо, — зикр шудааст дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезд, — набояд боиси чунин тасаввурот шаванд, ки процессҳои миллӣ гӯё проблемае надошта бошанд. Ҳар гуна тараққиёт бе ихтилоф намешавад, вай дар ин соҳа ҳам ногузир аст. Муҳиммаш ҷиҳатҳои ин проблемаҳоро мунтазам пай бурдан, ба саволҳое, ки ҳаёт ба миён меорад, ҷавобҳои дуруст ёфтан аст».

Амалӣ гардондани ин дастури муҳими съезди XXVII партия фақат дар сурати таъмин гардидани дараҷаи муайяни маданияти маънавии ҳам шахсият ва ҳам тамоми ҷамъият имконпазир аст. Яъне маданияти ба проблемаю зиддиятҳои ҳамин соҳа ҳаққонӣ баҳодиҳанда, маданияти дарку ҷустуҷӯ кардани роҳҳои сари вақт ҳал намудани ин проблемаҳо ба манфиати минбаъда мустаҳкамшавии дӯстӣ ва ҳамкории миллату халқиятҳои советӣ, инчунин пойдор гардондани ягонагии иҷтимоию интернационалии онҳо зарур аст.

Дар ҳалли проблемаҳои ташаккули маданияти маънавии шахсият маданияти ҳуқуқӣ ҷои муҳимро ишғол мекунад. Маданияти ҳуқуқии шахсият ташаккули чунин шуурро тақозо мекунад, ки дар сурати он муносибати боэҳтиромона ба эҳтиёҷот ва манфиати на фақат миллату халқияти хеш, балки дигар миллату халқиятҳо меъёри зиндагӣ мешавад. Қабл аз ҳама ин муносибат бояд ба дарки он асос ёбад, ки шахси мушаххас дар мамлакати сермиллате зиндагӣ мекунад, ки дар он ха-

маи миллату халқиятҳо ҳуқуқҳои баробари конститутсионӣ доранд. Агар дар маданияти маънавӣ маданияти муошират байни миллатҳо, ки ҳуқуқу озодиҳои дигар миллатҳоро эътироф мекунад, ҷой надошта бошад, ин боиси паст задан ё ба эътибор нагирифтани ҳуқуқҳои қонунии миллату халқиятҳо аз тарафи шахсият ё худ миллати дигар мегардад.

Ҷиҳати муҳими дарки проблемаҳои ташаккули маданияти маънавии шахсияти мамлакати сермиллат аз ҳамин ҳам иборат аст, ки вай набояд фақат бо омӯзиши маданияти муайяни миллӣ маҳдуд шавад; мантиқан шахсияти ин хел мамлакат ва маданияти маънавии ӯ берун аз системаи маданиятҳои миллие, ки шахсият ба он дохил карда шудааст, ташаккул ёфта наметавонанд.

Маълум аст, ки процесси пурсамари инкишофи ҳар маданият дар рафти таъсири мутақобилаи дигар маданиятҳо таъмин мегардад. Дар таъсири мутақобила қонунан зиддиятҳои муайяне ба амал меоянд, ки сарчашмаи на фақат ҳастӣ, балки инкишофи босуръати маданияти маънавӣ низ мебошанд. Ин қонунияти объективӣ бояд дар маданияти маънавии шахсият ифода ёбад, дар навбати худ, шахсият бояд онро ба назар гирад. Қ. Маркс навишта буд, ки парвариши ҳамаи хислатҳои инсони ҷамъиятӣ ва ба вуҷуд овардани ӯ чун инсони дорои хислату робитаҳо ва, аз ин рӯ, дорои талаботи то ҳадди имкон ғанӣ ба вуҷуд овардани инсонеро тақозо мекунад, ки маҳсули то ҳадди имкон мукаммали ҷамъият бошад. (Ниг. Қ. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ч. 46, саҳ. 386). Ин нуктаи Маркс ба маданияти маънавӣ ҳам дахл дорад, ки бидуни он шахсиятро чун маҳсули мукаммали ҷамъияти мо ташаккул додан амри маҳол аст, чунки шахсият ва инкишофи ҳамаҷонибаи ӯ меъёри прогресси тамоми маданият мебошад. Шахсияти ҷамъияти сермиллат арзишҳои истеҳсолшуда ва истеҳсолшавандаи маданиятро истифода карда, маданияти шахсияташро ташаккул медиҳад, ки он манфиатҳои маданияти давлати томи федеративии социалистиро ба назар мегирад.

Дар ташаккули маданияти маънавии шахсияти мамлакати сермиллат арзишҳои маданияти бадеӣ роли муҳиме мебозанд. Қудрати маданияти бадеӣ дар он аст, ки вай гузаштаро бо ҳозира ва ҳозираро бо оянда пайваст мекунад. Шоҳасарҳои ин соҳа ҳам дар гузашта офарида мешуданду ҳам ҳозир эҷод карда мешаванд. Ин ҷиҳати маданияти маънавӣ дар асоси асарҳои пурарзиштарине ташаккул меёбад, ки онҳоро намояндагони маданияти бадеии халқҳои мухталифи ҳам мамлакати мо ва ҳам тамоми ҷаҳон ба вуҷуд овардаанд. Бинобар ин маданияти маънавии шахсияти муосирро бидуни мероси намояндагони барҷастаи маданияти бадеии ҷаҳои тасаввур кардан душвор аст. Бояд қайд намуд, ки маданияти маънавӣ ҳаёти замони муайянеро ифода мекунад ва аз ин сабаб маданияти хотираи таърихии инсонро ташаккул медиҳад.

Маданияти маънавии шахсияти мамлакати сермиллат бояд объективан тамоми маҷмӯи тараққиёти умумисоветӣ ва миллии советиро ба назар гирад. Ҳозир бошад, бо даъвоҳое дучор шудан мумкин аст, ки фақат масъалаҳои тараққиёти миллиро ба эътибор мегиранд. Дар айни ҳол ҷабҳаҳои муҳимтарини тараққиёти ҳам умумисоветӣ ва ҳам миллии советӣ аз назар дур мемонанд. Масалан, эълони шиори мавҷуд будани маданияти ғанӣ расм шудааст. Намояндаи ҳар миллату халқият чунин мешуморад, ки халқи ӯ маданияти бой дорад. Дар воқеъ, ҳар миллат ва халқият ба ганҷинаи маданияти умумиинсонӣ саҳми мушаххасе мегузорад. Вале ин барои ғурури миллию маданӣ ҳуқуқ намедиҳад. Бояд дар хотир дошт, ки муносибату баҳои ғайриобъективӣ дар одамон ҳисси махсусият ва бартаринокиро мепарварад, ин бошад, дар

навбати худ, боиси миллатчигӣ ва шовинизми бузургдавлатӣ шуданаш мумкин аст. Ба вазъи гузаштаю ҳозираи маданияти ягон миллату халқияти муайян баҳо дода, ҳаминро бояд дар назар дошт, ки он синтези маданиятҳои мунтазам ба ҳамдигар таъсиркунандаи тамоми иттиҳоди ҷаҳонӣ мебошад.

Савияи маданияти маънавии шахсиятро ҷаҳонбинии илмӣ, донишҳои ӯ дар бораи олам, инсон ва эҷодиёти он, дар бораи ҷамъият ва қонунҳои объективии тараққиёти ҷамъият, фаҳмидани баробарии иҷтимоӣ ва миллии одамон, дарки умумияти тамоми одамон, қисмати аҳли башар ва маданияти вай, эҳсоси интернационализм ва инсонпарварии ҳақиқӣ муайян мекунад.

Қайд кардан зарур аст, ки дар давраи шахспарастӣ, вомондагии иҷтимоию иқтисодӣ ва маънавии ҷамъият идеологияи мо ба андозае дар одамон ҳисси махсусияти арзишҳои маданияти советиро мепарварид. Дар айни ҳол барои барпо намудани маданияти интернационалии ғайримиллӣ кӯшида мешуд, ки ин боиси ба назар нагирифтани маданияти миллату халқиятҳо ва забонҳои миллӣ гардида, дар одамон нисбати маданияту забонҳои миллӣ муносибати нигилистӣ мепарварид. Ба ин муносибат аз мақолаи шоири маъруфи советӣ Олҷас Сулаймонов, ки 27 январи соли ҷорӣ дар газетаи «Правда» чоп шуда буд, порчае меоварем. Муаллиф менависад: «Моҳи сентябрь (сентябри соли 1988 дар назар дошта мешавад Ғ. М.) дар «Эврика» ном клуби мубоҳисавии Киев баромад кардам. Матни зеринро озмудам. Ягон республикаро ном мебурдаму хоҳиш мекардам, ки аз таърихи ин кишвар, аз воқеияти кунуниаш ягон шоир, коргар, варзишгар, ҳунарпешаеро ба хотир оваранд. Ӯзбекистонро ном бурдам. Аз толор номҳои Рашидов, Одилов шунида шуданд... Дигар ҳеҷ касро ба хотир наоварданд... Дар бораи Тоҷикистон — ватани аслии эҳъё—ҳозирон умуман ҳеҷ чизро намедонистанд... Аз Гурҷистон фақат Шота Руставели ва футболбозони «Динамо»-и Тбилиси номбар шуданд... Доир ба Қазоқистон ҷавобҳо боз ҳам хароботар буданд... Охир чунин ҷаҳолати маҷбурӣ, — хулоса мебарорад О. Сулаймонов, — яке аз натиҷаҳои равшани сиёсати миллиест, ки дар тӯли даҳсолаҳо гузаронда мешуд».

Эътироф шудааст, ки асарҳои барҷастаю калонҳаҷм ва баландғояи маданияти миллӣ дар айни ҳол интернационалӣ ҳам мебошанд. Модоме ки ҳамин тавр аст, пас маданияти миллиро инкишоф дода, онро ба пояи интернационалӣ расондан зарур. Албатта, на ҷиҳатҳои кӯҳнаву умрашон баохиррасидаи миллӣ, балки асосҳои ҳақиқатан миллиро тараққӣ бояд дод, чунки шуури дар асоси ҳақиқатан миллии маданият ташаккульёфта ҳамеша шуури интернационалӣ мебошад.

Қисми таркибии маданияти маънавии шахсияти мамлакати сермиллат дузабонӣ ва бисьёрзабонӣ мебошад. Муҳити сермиллат инсонро водор мекунад, ки ду ё якчанд забонро омӯзад. Ин талаботи худи маданият дар шароити дуньёи муосир ва, аз ҷумла мамлакати мо мебошад. Ин талабот қабл аз ҳама аз зарурати интенсификацияи торафт бештари муошират байни ашхос ва байни миллатҳо, зудтар пайдо кардани ахбор ва мубодилаи комьёбиҳои тарафайн сар мезанад. Асоси назариявии соҳаи мазкурро ҳанӯз классикони марксизм-ленинизм амиқ ва ҳаматарафа баён карда буданд. Аз ин рӯ, омӯзиши мероси В. И. Ленин диққати махсусро талаб мекунад, чунки ба амал баровардани революцияи социалистӣ ва сохтмони социализмро В. И. Ленин мутобиқи шароити Россия аз ҷиҳати назариявӣ асоснок карда буд, ки он хеле пеш аз революция мамлакати сермиллат буд. Ӯ дар асоси принципи устувори сохтмони социализм ҳамчун ҷамъияти ҳақиқатан демократӣ, ки ба ҳамаи халқҳову миллатҳо дар тамоми ҳаёти иҷтимоию иқтисодӣ, сиёсӣ ва маънавӣ ҳуқуқҳои баробар муқаррар менамояд, концеп-

цияи баробарҳуқуқии забонҳоро кор карда баромад, ки он дар ҳуҷҷатҳои директивии партия ва ҳукумат ифода ёфт. Вале баъди вафоти Ленин ин принципҳо дағалона вайрон карда шуданд. Ба ин ҳамин далел шуда метавонад, ки забонҳои миллӣ тадриҷан вазифаҳои худро иҷро намекардагӣ шуданд ва имрӯз ҳам мо шоҳиди онем, ки дар як қатор республикаҳои милли, аз он ҷумла дар РСС Тоҷикистон, як қисми аҳолӣ забони модариашро нағз намедонад. Барои ислоҳи ин вазъият ва рафъи оқибатҳои он шароите муҳайё кардан зарур аст, ки баробарҳуқуқии забонҳои миллӣ ва дар соҳаҳои мухталифи ҳаёти ҷамъиятӣ истифода шудани онҳоро таъмин намояд.

Дар баробари ин қайд бояд кард, ки шахсияти мамлакати сермиллати мо аз комьёбиҳои маданияти ҳам умумисоветӣ ва ҳам ҷаҳонӣ тавассути забони русӣ, ки ҳақиқатан воситаи муоширати байналмиллии одамони советӣ гардидааст, бархурдор шуда метавонад. Забони русӣ, забони В. И. Ленин, забони халқе, ки аввалин шуда революцияи социалистиро ба амал баровард ва ба ҳамаи миллату халқиятҳо барои инкишофи озодона имконият дод, бояд қисми ҳатмии маданияти маънавии одами советӣ бошад.

Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС изҳор кард, ки бозсозӣ, навсозии социализм бидуни ҳамаҷониба фаъол гардондани нерӯи зеҳнӣ ва маънавии ҷамъият имконнопазир аст. Партия инро ба назар гирифта, рӯ овардан ба инсон, аз ҷиҳати маънавӣ ғанӣ гардондани одамонро мақсади асосии сиёсати мадании худ мешуморад. Ҳоло маданияти маънавӣ манбаи муҳими такомулоти минбаъдаи социализм, тарзи социалистии зиндагӣ, заминаи зарурии ошкор гардидани қобилияту истеъдоди шахсият, вусъати фаъолияти ҷамъиятии он мебошад.

# БА УСЛУБИ РОҲБАРӢ — РӮҲИ БОЗСОЗӢ

*Аз конференцияи илмӣ-амалии республикавӣ*

Чи тавре дар шумораи пешинаи маҷалла хабар дода шуд, конференцияи илмию амалии дар Душанбе барпогардидаи «Характери сиёсии роҳбарии партиявӣ: таҷриба, проблемаҳо» воқеаи калони дорои аҳамияти на фақат республикавӣ, балки иттифоқӣ низ буд. Дар он масъалаҳои муҳими таҷдиди концепцияи ленинии партия чун пешоҳанги сиёсии халқи советӣ ва роҳбарии партиявиро дар шароити бозсозӣ такмил додани Партияи Коммунистии Тоҷикистон узван алоқаманд муҳокима карда шуданд.

Ба кадрҳои партиявӣ ва идеологии мо имкон дода шуд,ки бо бисьёр олимони номдор ва коркунони ботаҷрибаи партиявии ноҳияҳои мухталифи мамлакат мулоқот намуда, бо онҳо машварат ва ҳатто баҳс кунанд. Ба баромадҳои онҳо амиқии назариявӣ ва эҳтироси публицистӣ хос буда, ақидаи якдигар, ҳамаи шунавандагон ҳатман ба эътибор гирифта мешуд. Он ҳама намунаи равшани маданияти илмию сиёсӣ буд...

Конференция дигаргуниҳои калонеро, ки дар ҳаёти фаъолони партиявии республика ба амал меоянд, нишон дод. Барои коммунистоне, ки ҳоло давраи камолоти сиёсиро аз сар мегузаронанд, қабл аз ҳама худтозашавӣ аз ҳамаи он чи ки роли пешоҳангиро суст мекард, худнавшавӣ бо роҳи таҷдиди назар кардани принципҳо ва тарзу усулҳои кӯҳна, худсобиткунӣ ба сифати сарбозони ғоявии партия, ки барои бозсозӣ бевосита масъуланд, хос мебошанд. Онҳо ба конференция аввалин таҷриба ва сабақҳои дигаргунсозиро оварда, бо ҳамин якдигарро ғанӣ гардониданд. Ин сарвати якҷоя ба даст овардашударо чӣ тавр беҳтар истифода барем ва афзун гардонем? Ин ҷо комитетҳои партиявӣ бисьёр чизҳоро мулоҳиза карданашон лозим меояд. Тезисҳои асосии як қатор маърӯзаву баромадҳои маъқул донистаи конференцияро чоп карда, ба хонандагон таклиф мекунем, ки аз онҳо ҳарчи бештар баҳра баранд.

Хусусияти таҳлилро доштани аксарияти баромадҳо, ба мубоҳиса ҷалб намудани ҳамаи иштирокчиёни конференция, эроду мулоҳизаҳои ҷасурона ва таклифҳои конструктивӣ дар бораи он гувоҳӣ медиҳанд, ки натиҷаи асосии конференцияи илмию амалӣ ин озодона баён кардани ақидаи худ буд. Акнун аз ҳама муҳимаш он аст, ки қобилияти даркшудаи мустақилона фикру андеша кардан дар кори рӯзмарраи партиявӣ пурра истифода карда шавад.



## БОЗСОЗӢ ДАР ПАРТИЯ: ЭҲЬЁИ ВАЗИФАҲО

**В. ЛЕГОСТАЕВ,**
мушовири Шӯъбаи сохтмони партиявӣ ва кори оид ба кадрҳои КМ КПСС

ТАВРЕ КИ маълум аст, бозсозӣ дар партия аслан аз эҳьёи вазифаҳои партия чун пешоҳанги сиёсии ҷамъият, яъне аз эҳьёи маҳорат ва санъати кор кардани мо ва таъмини роли роҳбаронаи партия бо усулҳои сиёсӣ иборат мебошад. Умуман, тақдири бозсозӣ ба он вобаста аст, ки корҳо дар партия чи хел пеш хоҳанд рафт.

Раванди навсозии қатъии сохти иҷтимоӣ-иқтисодӣ, сиёсӣ ва маънавии ҷомиаи советӣ, ки онро партия моҳи апрели соли 1985 бошуурона

ва бо ҳисси масъулият оғоз кард, торафт бештар вусъат ва умқ пайдо менамояд. Дар баробари ҷомиа худи партия тағьир меёбад. Тарзи тафаккур ва амали коммунистон комилан дигар мешавад. Аппарати партиявӣ хеле ихтисор гардида, тарзу усулҳои сиёсии кор ба навбати аввал гузошта мешаванд. Тавре ки М. С. Горбачёв дар ҳузури меҳнаткашони шаҳри Киев баромад карда таъкид намуд, «партия аз ҳозир назар ба он ки пештар буд, хеле фарқ мекунад».

Албатта, дар партия дигаргуниҳо ба амал меоянд ва мо онҳоро бо чашмамон мебинем. Дар баробари ин суръати ин дигаргуниҳо боиси ноқаноатмандӣ мегардад, ки он дар шаклҳои мухталифи танқид зоҳир мешавад. Дар воқеъ бояд эътироф кард, ки ҳанӯз на ҳама корҳо хубанд ва на ҳамаи ташкилотҳои партия кори худро бо қатъият дигаргун месозанд. Ба ақидаи мо, яке аз маншаҳои муҳими шиддатнокии муайяни дохилӣ ва ҳатто ҷиддияте, ки имрӯз ҳамсафари навсозии ҷомиамон аст, дар ҳамин мебошад.

Маълум аст, ки фақат дар шароити сарварии ғоявӣ ва сиёсии КПСС мақсаду мароми бозсозӣ ба даст омада метавонанд. Вале ҳамчунин маълум аст, ки худи ин сарварӣ танҳо ба шарте таъмин шуда метавонад, ки бозсозии партия аз дигаргунсозии ҳамаи дигар соҳаҳои ҷамъиятӣ пеш гузарад. Дар акси ҳол ҳам обрӯву нуфузи партия, ҳам умуман сиёсати бозсозӣ зиён мебинанд.

Дигаргунсозиҳои дохилипартиявиро чӣ боз медорад, сабаби кашолдиҳӣ дар чист? Барои бартараф намудани ин кашольёбӣ чӣ чораҳо пешниҳод кардан мумкин аст? Дар вазъи иҷтимоӣ-сиёсии кунунӣ ҳамаи ин, чи тавре ки мебинем, на танҳо масъалаҳои назариявианд. Ҳалли дурусти таъхирнопазири ин масъалаҳоро, пеш аз ҳама кори амалии партиявӣ, манфиатҳои бозсозӣ тақозо мекунанд. Маҳз аз ҳамин сабаб ба онҳо дар ҳуҷҷатҳои КМ, баромадҳои Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв, дигар роҳбарони партия доимо таваҷҷӯҳ карда мешавад. Бояд гуфт, ки умуман оид ба ин маҷмӯи масъалаҳо миқдори хеле зиёди воситаҳои назарӣ ва сиёсӣ ҷамъ оварда шудааст. Бо вуҷуди ин, ба фикрам, зарур аст, ки дар бобати инкишофи вазъият умуман дар партия табодули васеи афкор сурат гирад. Алалхусус ки ана ҳамин гуна мубоҳиса, ки мо имрӯз иштирокдорони он мебошем, ба ақидаи ман, усули хуби дарки ҳақиқат аст.

Дар хусуси он ки бозсозӣ дар партия ба чӣ гуна душвориҳо дучор мешавад, чунин чизҳоро қайд кардан мумкин аст.

Ба фикрам, ҳанӯз на ҳамаи коммунистон мақсад, роҳу воситаҳои бозсозии партияро равшан дарк кардаанд. Ин асло чунин маъно надорад, ки КПСС назарияи ботафсили ин бозсозиро надорад. Албатта, ин назария ҳаст ва он дар ҳуҷҷатҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ, қарорҳои Пленумҳои КМ КПСС, ки баъд аз конференция барпо гардиданд, муфассал баён шудааст. Вале бадбахтӣ дар он аст, ки ин назария дар мағз андар мағзи партия суст татбиқ карда мешавад. Пиромуни он бо иштироки ҳамаи наслҳои коммунистон мубоҳисаи ҳавасмандона ба амал наомад, ҳама кор аз такрор кардани суханони дурусти оиди бозсозӣ иборат шуда, ба моҳияти проблема ҷиддӣ сарфаҳм рафта намешавад. То ба имрӯз оид ба проблемаҳои партия мубоҳисаи партиявии ҷиддии рӯирости саршор аз ғояҳои навоваронае оғоз наёфтааст, ки ба он баробар чӣ марказ ва чӣ ҳамаи неруҳои маҳаллии андешаманди КПСС ҷалб карда шуда бошанд.

Дар суханрониҳои умумиамон мо аз доираи масъалаҳои анъанавии оид ба партия, аз ҳамон тарзу усули анъанавии баррасии онҳо бо душворӣ берун мебароем. Мо аз одати бисьёрсолаи танҳо омӯхтан ва шарҳ додани ақидаи аз боло ба поёниёни партиявӣ пешкашшуда ба кӯшиши мустақилона ифода намудани проблемаҳо ва мустақилона ёфтани роҳи ҳалли онҳо бо душворӣ гузашта истодаем. Ва ҳол он ки даъватҳо ба мустақилона фикр рондан ва мустақилона амал карадан борҳо дар

Пленумҳои КМ партия садо медиҳанд. Аммо пешравиамон дар ин бобат чандон калон нест. Ана мисоли баъди Конференцияи XIX умумиттифоқии партиявӣ, ки дар он программаи дигаргунсозиҳои инқилобӣ дар худи партия эълон гардид, аллакай як сол гузашт. Вале, агар ҳар яке аз мо, ки дар ин толор нишастаем, кӯшиш намояд таълифоти мароқовар, тезутундеро, ки дар мамлакат, дар партия танин андохтаанд, ба ёд орад, ба фикрам, барои шумори онҳо ангуштони як даст кифоя мекунанд. Барои муқоиса месазад ёдовар кунем, ки, масалан, оид ба проблемаҳои ислоҳоти куллии иқтисодӣ чӣ қадар таълифоти мухталиф ба табъ расиданд, чӣ қадар ашхоси ихтисосноки босаводи қаламкаш дар он иштирок карданд. Мисоли дигар ин дар партия ва дар ҷомиа ошкоро муҳокима намудани саҳфаҳои проблемавии гузаштаи таъдихии мо мебошад. Ин ҷо шиддатнокию тезутундӣ ва авҷи мубоҳисаи дар матбуот вусъатъёфта чунон бузург аст, ки камольёбии шуури нави таърихии миллатро, чи тавре ки мегӯянд, бо чашми оддӣ мушоҳида кардан мумкин аст. Дар ин бобат ҳам муқоиса на ба нафъи мавзӯоти партиявӣ аст.

Материали дахлдор аз фишори қолабҳои дар тӯли даҳсолаҳо замшуда, аз нақшаҳои кӯҳнаи сохта аз ҳад зиёд суст халос мешавад. Дар натиҷа аксар мақолаҳои партиявӣ сурати муқаррарии дилгиркунадаи чӣ аз ақл ва чӣ аз дили хонанда тамоман дури дастурномаи хушку холии бемулоҳизаро нигоҳ медоранд. Гӯед, магар онҳо ягон касро ба чизе бовар кунонда метавонанд? Магар онҳо қодиранд фикри партиявиро ба таври ҷиддӣ фаъол созанд ва ба кори бузурги фикрӣ неруи тоза бахшанд? Чунин мақолаҳое лозиманд, ки барои аз тарафи ҳар як коммунист дарк намудани моҳияти бозсозии вусъатёбандаи процессҳои дохили партия кӯмак расонанд.

Ин гуфтугузорро на танҳо дар бораи матбуоти партиявӣ идома додан мумкин аст. Системаи муассисаҳои маорифи партиявӣ, семинарҳои сиёсӣ, конференцияҳои партиявӣ, маҷлисҳои партиявӣ—ҳамаи ин шаклҳои мухталифи муқаррарии эҷодиёти коллективии зеҳнӣ ҳанӯз ба дарки дигаргунсозиҳои дохилипартиявӣ кам роҳнамун карда мешавад.

Ва ҳол он ки мо масъалаҳои сершуморе дорем. Чунончи, масъалаи он ки бозсозӣ ба партия чӣ мебахшад, роли сарвари сиёсии халқ будани вай маҳз аз чӣ иборат хоҳад шуд, вақто ки талаби программавии ислоҳоти сиёсӣ дар бораи равшану возеҳ ҷудо кардани вазифаҳои органҳои партиявӣ, давлатӣ ва хоҷагӣ аз ғояи стратегӣ ба факти воқеии ҳастии ҷамъиятию сиёсии мо мубаддал мегардад? Сиёсати партияро оид ба кадрҳо чӣ қудрати нав мебахшад, маҷрои васеи рӯҳбахши демократикунонӣ ба ҳамаи рагу паи сохти сиёсӣ, ки ба марказҳои муҳими ҳокимияти давлатӣ, иқтисодӣ ва, илова кардан мумкин аст, маънавӣ мебарад, кай ҳақиқатан фишори сахт меоварад?

Мантиқи воқеаҳо дар шароити амиқ ва пурмаънӣ дарк намудани мафҳумҳои: партия ва синфи коргар, партия ва халқ, сиёсат, тарзу усулҳои сиёсии роҳбарӣ, пешсафи сиёсӣ, ҳокимияти сиёсиро тақозо мекунад. Мо имрӯз ба ин мафҳумҳо чӣ маънии воқеии эҳсосшаванда медиҳем? Охир вақт дар як ҷо намеистад ва дар маҷрои он на фақат олами моро фарогиранда, балки мафҳумҳое низ тағьир меёбанд, ки фикри мо тавассути онҳо олами мазкурро инъикос менамояд.

Хулласи калом, зарурате даррасидааст, ки доираи муқаррарии гуфтугузорро дар бораи партия ба таври қатъӣ васеъ ва ба он сомеони сершумори партиявӣ илми партиявӣ, зиёиёни партиявӣ ҷалб карда шаванд. Ва ин корро дар навбати аввал на бахри тарғиб ва пойдор гардидани ким-кадом мавқеъҳо, балки баҳри якҷоя дарк кардани ҳақиқат анҷом додан лозим аст, ки ин хақиқат ҳомили воқеияти бозсозӣ мебошад. Бидуни дарк амали бошуурона вуҷуд надорад. Дар навбати худ, бидуни амали бошуурона партияи сиёсӣ вуҷуд дошта наметавонад. Дар шароити кунунии мо, вақто ки КПСС ба сифати партияи ҳукмрон вазифаи муттаҳиду якҷоя намудани ҳамаи қувваҳои сиёсиро иҷро мекунад, бозсозии

вай, ки онро тамоми оммаи партиявӣ дарк кардааст, кори муҳимтарин мебошад.

Ман боз дар бораи ана чӣ сухан рондан мехостам. Мо, ба ақидаам, партияи худро ба қадри кофӣ хуб намедонем. Дар дохили он чӣ воқеаҳо, кадом процессҳо ба амал меоянд? Ҳаёти партиявӣ чӣ гуна аст? Агар шумо он чиро, ки одатан маъмул аст, ба хотир оваред, ин маҷмӯи хеле ночизи маълумот мебошад: миқдори коммунистон, шумораи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, цехӣ, гурӯҳҳои партиявӣ, чи миқдор одамон ба партия дохил шуданд, чи миқдор одамон аз партия рафтанд ва ғайра. Магар ин барои он кифоят мекунад, ки дар бораи процессҳои дар партия ба амал омадаистода тасаввури воқеӣ дошта бошем? Чӣ шуда истодааст, барои чӣ дар мамлакати мо бархе аз коммунистон як мавқеъ доранд, бархи дигарашон аз дигар мавқеъ баромад мекунанд? Масалан, ҷавонони партиявӣ дар партия чӣ манфиатҳо доранд, онҳоро чӣ мушавваш месозад? Зиёиёни партиявӣ бо чӣ кор машғуланд? Коргароне, ки узви партия мебошанд, чӣ фикру ақида доранд? Қисми партиявии деҳқонон чӣ кайфият дорад? Ин саволҳо саволҳои пӯшидае нестанд, фақат мо анъанаи муҳокима кардани онҳоро надорем. Калимаи партия муддати дароз дар мамлакати мо калимае буд, ки онро бамаънӣ ва бошуурона таҳлил кардан мумкин набуд. Масалан, ба партия қабул карданро гирем. Киро қабул менамоянд, киро хориҷ месозанд, барои чӣ хориҷ мекунанд? Ҳамаи ин чизҳоро аз куҷо пайдо кардан мумкин аст? Чунин маълумот дар мамлакати мо нест.

Ман намехоҳам бигӯям, ки ин маълумот умуман нест. Дар мамлакати мо шӯъбаҳо, муассисаҳое ҳастанд, ки ҳамаи маълумотро таҳлил мекунанд. Гап дар сари он аст, ки ин дар муҳити шуури оммаи партиявӣ нест. Зимнан, Комитети Марказии партия бартараф намудани вазъи манфиро ҳаматарафа дастгирӣ менамояд. Ба маҷаллаи «Известия ЦК КПСС», ба маводи нашри он истинод мекунам. Вале магар мисолҳои он бисьёранд, ки дар маҳалҳо ба ҳамин гуна ошкорбаёнӣ мекӯшанд?

Барои он ки дар амалиётамон бештар муайянӣ бошад, ба мо иқдоми самарабахши худшиносии партия лозим аст, ба мо социологияи партия даркор аст, то ки партия, чӣ будани вай, аз киҳо иборат будани вай, масъалаҳои ҳал мекардагии вай, тамоюлҳо, кайфияти коммунистон ва ғайраро бидонем.

Масалан, вақто ки кас бо таркиби ташкилотҳои мухталифи ғайрирасмӣ, ки мо онҳоро барои номувофиқии ақидаҳояшон зери танқид мегирем, шинос мешавад, мебинад, ки дар ҳайати роҳбарияти онҳо коммунистон кам нестанд. Барои чӣ? Ин одамон аз чӣ сабаб ба он ҷо омадаанд? Охир ин мавзӯи фикру андеша аст.

Ва ниҳоят, дар бораи кадрҳо ва кори идеологӣ. Решаҳои мушкилиҳои марбут бо ин масъала аз гузаштаи таърихии мо об мегиранд. Дар ин бора сухан ронда, мехостам ба истилоҳи неруи зеҳнии партия, ки дар Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС истифода шуд, муроҷиат намоям.

Партияи мо, ба вазъи маромномаи назариявии худ диққат медиҳад ва дар задухӯрдҳои доимии зидди душманони идеологияи пролетарӣ обутоб ёфтааст, дар ҳоле ки аз ҷиҳати таркиби худ начандон сершумор буд, ба ин нигоҳ накарда, дар ҳаракати инқилобӣ неруи бузурги зеҳниро ташкил медод. Ин ба вай имкон дод дар тарбияи оммаи коргарон дар рӯҳи шуури сиёсии марксистӣ, дуруст баҳо додан ба вазъи Россия, офаридани стратегия ва тактикаи дахлдори муборизаи сиёсӣ муваффақиятҳои барҷаста ба даст оварад.

Дар солҳои аввали инқилобӣ барои кадрҳои партиявӣ, ҳамаи аъзоёни партия шароити кори сиёсӣ чунин буд: шахсе, ки тафаккури догматикӣ дошт, ба ҳаёт бо диди васеъ назар намекард, ба муборизаи ошкори идеявӣ тоб оварда наметавонист, барои муваффақият имкон надошт. Тасодуфӣ нест, ки на танҳо дар паҳлӯи Ленин, балки дар кори партия-

вии маҳалҳои дурдасттарин низ бисьёр шахсони соҳибистеъдод фаъолият доштанд. Онҳо хислатҳои ба музофотчигии идеявӣ монанд надоштанд, аз воқеоти ҷории сиёсати ҷаҳонӣ, фалсафа, маданият ба қадри кофӣ огоҳ буданд, қобилияти тафаккури стратегӣ доштанд. Ва муҳимаш ин ки овози ин одамонро тамоми партия, тамоми халқ бурро мешунавид. Бинобар ин худи партия ҳам на фақат чун оммаи партиявии том, балки чун зумраи номҳои дурахшон, ки ба вазъи сиёсӣ ва маънавии замон таъсири назаррасе доштанд, низ дониста мешуд.

Ба ин давра вафоти Владимир Ильич Ленин хотима гузошт. Баъди ин анъаноти фикрати партиявӣ зуд таназзул кард, ки ба ин як қатор вазъу ҳолат мусоидат намуд. Аз ҷумлаи онҳо дар навбати аввал, эҳтимол, бо суръати тез васеъ гардидани ҳайати партияро номбар кардан лозим аст. Дар соли вафоти Ленин дар сафҳои он 472 ҳазор коммунист буд. То соли 1934 партия бештар аз 5 баробар — то 2,7 миллион кас афзуд. Чунин афзоиши селвори сафҳои партия дар мамлакате, ки аксарияти аҳолиаш бесавод буд, боиси паст гардидани савияи зеҳнии партия нашуда наметавонист ва табиӣ ҳам ба ин ҳолат сабаб шуд.

Муборизаи дохилипартиявӣ ва ҷазоҳои сталинӣ солҳои 30-юм низ оқибатҳои фалокатовар доштанд. Ба осиёсанги ин раванди фоҷиаомез беҳтарин коммунистон, ходимони барҷастаи партия, ки онҳоро чун андешамандони ҳақиқӣ, назариётчиёни моҳир, иқтисодшиносон ва публицистони боистеъдод тавсиф мекарданд, кашида шуданд. Аксари онон аз табақаҳои поёни халқ баромада буданд, ки маълумоти муназзаме надоштанд. Ба мутафаккирон ва сиёсатмадорон барои нишон додани истеъдоди хориқулоддаашон узви партия будан, муҳити фикрронии ҷасури инқилобӣ ва рафоқати партиявӣ, ки дар замони Ленин ҳукмфармо буд, имконият дод.

Дар натиҷаи ҷазоҳои саросар, ки акнун маълум шуданд, партия дар амал бе сардор монд, он қисми партия, ки ҳомили анъанаҳои демократӣ ва зеҳнии большевизм буд, қариб тамоман несту нобуд карда шуд, ки ин тамоми муҳити ҳаёти дохилипартиявиро куллан тағьир дод. Дар ин раванди харобиовар китоби «Курси мухтасари таърихи ВКП(б)», ки сентябри соли 1938 нашр шуда буд, роли махсус бозид. Ин китоб фароҳам овардани шароити амиқ догматикунонии афкори партиявӣ, бо забони фалсафӣ гӯем, аз субъект ба объекти фаъолияти назарӣ табдил додани партияро аз ҷиҳати назариявӣ ба анҷом расонд. Ва гап на танҳо дар сари он аст, ки дар китоб дар рӯҳи идеологияи шахспарастӣ саҳифаҳо ва бобҳои томи таърихи партия таҳриф карда шудааст. Пеш аз ҳама гап дар сари он аст, ки бо қарори махсуси КМ ба матни курси мухтасар, аслан, хусусияти қонун дода шуда, вай барои тамоми партия дастуруламали ягонае дониста мешуд, ки аз тафсири расмӣ санҷидашудаи масъалаҳои асосии таърихи ВКП(б) ва марксизм-ленинизм иборат буд. Бо худи ҳамин ба имконпазирии гуногунии ақидаҳо, мубоҳисаҳо, иштироки коллективонаи тамоми партия дар кори назариявӣ хотима гузошта шуд. Ҳамаи ин якҷоя афзоиши тези сафҳои партия, ҷазоҳо, догматикунонии ҳаёти дохилипартиявӣ, аз ҳуқуқи эҷоди назариявӣ амалан маҳрум сохтани оммаи партиявӣ, боиси он гардид, ки савияи зеҳнӣ ва маънавии партия назар ба тавсифоти дахлдори сифатии умуман ҷамъият, гуфтан мумкин аст, паст шуд...

Зиёда аз он, дар сафҳои партиявӣ кайфияти зиддификрат, муносибати беэътиноёнаи пинҳонӣ нисбат ба ашхоси ихтисосҳои гуманитарӣ роҳ ёфтанд. Ба ин кайфият чунин хаёлҳои бо авҷ инкишофьёбандаи технократӣ ҳамсафар буданд, ки мувофиқи он гӯё бо ким-кадом тарзу усул ҳамаи вазифаҳоро аз ҷиҳати вақт тақсим ва сонӣ бонавбат иҷро кардан мумкин бошад. Аввал одамонро аз пойафзолу либос таъмин намуда, шиками онҳоро сер карда, ба онҳо хонаю ҷой диҳем, ана баъд, ба истилоҳ гӯем, дар шароити хонаи гарму шиками сер бо масъалаҳои рӯҳия машғул шавем.

Дар амал ин маънои сиёсати партиявиро ҳамчунин дар соҳаи иқтисодиёт, аз нақшаҳои гуманитарӣ ва маънавӣ маҳрум сохтан, маънои аз хотир баровардани ҳақиқатеро дорад, ки имрӯз бозсозӣ бо тезутундии бузург хотирнишон мекунад: одам на бо як худи нон зинда аст. Ин ҳамчунин маънои аз соҳаи идеология ва сиёсат ба соҳаи технологияи хоҷагӣ нигаронидани кори партиявиро дорад.

В. И. Ленин аҳамияти роҳбарии салоҳиятнокро ба иқтисодиёт борҳо таъкид кардааст. Ин, зимнан, барои партияе, ки дар мавқеъҳои марксистӣ қарор дорад, кори табиӣ ва қонунист. Аммо муҳимаш ин, ки дар таълимоти Ленин сухан доимо дар бораи сиёсати бузург, роҳбарии сиёсӣ, муайян кардани стратегияи хоҷагӣ, ҳаргиз на дар бораи вазифаҳои иҷрокунандагони мушаххасро ба зиммаи худ гирифтани партия мераваd. Дар замони мо сиёсати бозсозӣ низ аз кор карда баромадани назарияиислоҳоти куллии иқтисодӣ оғоз ёфт. Пленуми мартии (с. 1989) КМ КПСС ба масъалаҳои зироат бахшида шуда буд, вале ҳамчунин масъалаҳои ҳаётан муҳим ва сиёсӣ ҳал карда мешуданд. Пеш аз ҳама, масъалаҳои шаклҳои ташкили истеҳсолот, шаклҳои моликият ва ғайра.

Бинобар ин мувофиқи худи табиоти КПСС ва ҷомиаи советӣ партия дар бораи иқтисодиёт ғамхории махсус мекард, мекунад ва минбаъд ҳам хоҳад кард. Аз ин нуқтаи назар дар ин ҷо барои мубоҳиса мавзӯе нест. Дар баробари ин дар асарҳои В. И. Ленин огоҳӣ ба муқобили ба кори мушаххаси хоҷагӣ ҷалб шудани органҳои партиявӣ якзайл садо медод. Ин огоҳиро ғамхорӣ дар бораи он амр менамуд, ки партия қобилияти ба тараққии ҷамъият бо назардошти оянда назар карданро гум накунад, дар фаъолияти органҳои идоракунии давлатӣ ва хоҷагӣ ҳарҷу марҷ ва номуайянӣ рух надиҳанд.Ва ниҳоят, мафҳуми ҷавобгарӣ барои оқибатҳои қарорҳои қабулшавандаи хоҷагӣ аз байн наравад. Зеро дар он ҷое, ки органҳои партиявӣ ин қарорҳоро хориҷ аз ташаббус гузоштанд, дар ниҳояти кор ҷавобгари оқибатҳои қарорҳоро ёфтан душвор гардид.

Меъёри ҳақиқат, чи тавре маълум аст, амалия мебошад. Оё амалия маъқулии яктарафагиро дар хоста гирифтани кадрҳои партиявӣ тасдиқ менамояд, ҳаёҳуи беасос ба иқтисодиёт, ҷомиа ва партия чӣ нокомиҳо ё, ҳеҷ набошад, чӣ муваффақиятҳои ночиз бахшид? Ба ин савол ҷавоби муайян додан душвор аст. Фаҳмост, ки ба кори партиявӣ бисьёр мутахассисони соҳибмаълумот омадаанд, ки онҳо дар давоми солҳо чун коркунони ҳақиқии партиявӣ камол ёфтаанд. Ин ҳодисаи мусбист. Ҳамин ҳам фаҳмост, ки таъсири партиявӣ кӯмак расонд бисьёр гиреҳҳои мураккаби хоҷагӣ кушода шаванд. Бо вуҷуди ин умуман ин тарзи кор ба санҷиши ҳаёт тоб намеоварад.

Вале то ба имрӯз амалияи ба роҳбарии ташкилотҳои партиявӣ асосан пешбинӣ кардани мутахассисони саноат ва хоҷагии қишлоқ идома дорад. Ва ин дар замоне сурат мегирад, ки даъват ба комитетҳои партиявӣ дар бораи ба ӯҳдаи худ гирифтани роҳбарии корхонаҳои саноатӣ, колхозу совхозҳо аз байн бардошта ва танқид карда шудааст, ислоҳоти сиёсӣ аниқ ҷудо кардани вазифаҳои органҳои партиявӣ, давлатӣ ва хоҷагиро тақозо менамояд.

Шубҳае нест, ки мақоми ҷамъиятии мутахассисони хоҷагии халқ дар ҷомиаи ҳозира баланд аст. Ва ҳайати кадрҳои партияи ҳукмрон бе онҳо, албатта, аз ақл дур аст. Ҳамчунин маълум аст, ки аз байни инженерон, агрономҳо, зоотехникҳо, дигар мутахассисони хоҷагидорӣ коркунони ҳақиқии боистеъдоди партиявӣ ба воя расиданд. Бо вуҷуди ин оё дуруст аст, ки миқдори асосии коркунони сиёсӣ дар мамлакати мо дар донишкадаҳои зироат ва политехникӣ тайёр карда мешаванд?

Ин масъалаҳоро ба заминаи бештар ҷиддӣ гузоштан мумкин аст, чунки конференцияи мо конференцияи илмӣ мебошад. Аввалан, оё партияи сиёсӣ ҳамаи зинаҳои роҳбарикунандаи худро бештар бо мутахассисони хоҷагии халқ пур карда, зери хатари гум кардани моҳияти сиёсии хеш намешавад? Дуюм, оё вай бо баҳонаи махсусан муҳим будани иқти-

содиёт он чиро, ки бояд дар ҷои аввали фаъолияташ бошад, ба навбати охир намегузорад? Сиёсат бояд на аз минбар, балки дар байни одамон бурда шавад. Идеология бояд на ба догматика асос ёбад, балки дар мубоҳисаи ошкоро муайян гардад. Ташаккули шуури социалистии оммаро на аз рӯи ҳисобот ва чорабиниҳо, балки, чи тавре ки мегӯянд, аз рӯи фактҳо муайян кардан зарур аст. Охир дар сурати зиёд кардани диққат ба масъалаҳои кадрҳо мо ҳатто дар соҳаи идеология моҳи январи соли 1987 ба ҳадди охирин расидем ва Пленуми КМ КПСС зарур донист соҳаи идеология бо ашхосе, ки иқтисодиёт, ҳуқуқшиносӣ, фалсафа, ҷомиашиносӣ, адабиёт ва санъатро хуб медонад, мукаммал карда шавад. Ва боз савол ба миён меояд. Бе ин гуна одамон пеш чӣ тавр кор буд мешуд? Дар вақташ ба онҳо чӣ халал расонд, ки ба кори идеологӣ ҳамроҳ шаванд, ба онҳо барои пурра кардани ҳайати кадрҳои идеологӣ чӣ халал расонд? Ниҳоят, кӣ бидуни донишу маҳорати дахлдор ҷои онҳоро гирифт?

Дар ҷараёни ҷустуҷӯи посухи ин саволҳо ба асарҳои В. И. Ленин рӯ оварда, сатрҳои зеринро, ки соли 1902 навишта шудаанд, хондан мумкин аст: «Камбудии асосиамон—қайд карда буд В. И. Ленин,—иборат аз ҳамин аст, ки мо вазифаҳои сиёсӣ ва ташкилотиро то ба дараҷаи манфиатҳои наздиктарини ҳисшавандаи конкретии муборизаи иқтисодии ҷорӣ паст мефарорем».

Даҳсолаҳо сипарӣ гардиданд. Дар партия бисьёр чиз тағьир ёфт. Аммо «камбудиамон» ҳамроҳамон. Бисьёр коркунони партиявӣ ба корҳои хоҷагӣ ғӯтавар гардида, дар як қатор мавридҳо вазифаҳои ғайрихосро ба зиммаи худ гирифта, таваҷҷуҳро ба масъалаҳои сиёсӣ суст кардаанд.

Амалияи бозсозӣ нишон дод, ки ин хавф ба остонаи бисьёр ташкилотҳои партиявӣ наздик шудааст. Магар нотавонии зоҳиркардаи баъзе коркунони партиявӣ, фаъолон, ки дар мавриди ба истилоҳ, вазъҳои ғайримуқаррарии дар минтақаҳои гуногун ба вуҷудомада амал накарданд ва дар натиҷа плюрализм дар ақидаю амал факти воқеии раванди сиёсӣ гардид, ба ин далолат намекунад?

Ва аллакай нишонаҳои он ҳувайдоанд, ки дар худи ташкилотҳои партиявӣ ҳам аз он ки дар фаъолияти кадрҳои партиявӣ тамоюли хоҷагӣ аз ҳад зиёд аст, ноқаноатбахшӣ меафзояд. Баъзе нуктаҳои ахбори Шӯъбаи сохтмони партиявӣ ва кори оид ба кадрҳои КМ КПСС-ро, ки моҳи ноябри соли гузашта аз ҷараёни конференцияҳои партиявии районӣ ва шаҳрӣ огоҳ менамуд, маҳз ҳамин тавр дарк кардан мумкин аст. Зимнан, ин ахбор дар «Известия ЦК КПСС» чоп шудааст. Аз он дар бораи ҳодисаҳое, ки коммунистон ҳангоми интихоби ҳайати нави комитети партиявӣ ба собиқ котибони он изҳори нобоварӣ мекарданд, маълумот пайдо кардан мумкин аст. Сабабҳои асосии изҳори нобоварӣ бесалоҳиятии коркунони партиявӣ, аз одамон ҷудо будани онҳо, аз ҳад зиёд бо корҳои ҷории хоҷагӣ машғул шудан, бо зиёиён кор карда натавонистан мебошад. Магар ин аломате нест, ки тақозо дорад ба тарзу усулҳои кӯҳнаи алоҳидаи хоста гирифтани кадрҳои партиявӣ диққату таваҷҷӯҳ карда шавад?

Дар тӯли солиёни дароз аз ҳад зиёд кардани ҷанбаи хоҷагии фаъолияти партия ба кори идеологӣ низ таъсири манфӣ расонд. Идеология ба мадди дуюм қарор гирифта, ба маънои муайян ба манфиати корҳои ҷории бевоситаи мо тобеъ гардид. Ибораи «таъмини идеологӣ» ба вуҷуд омад ва эътирофи умум пайдо кард, вале, ба фикри ман, таъкид кардани ҳамин муҳим аст, ки идеологияи партиявӣ барои партия, барои синфи коргар, барои тамоми меҳнаткашон арзиши мустақилона ва мутлақ дорад, зеро ба ҳамаи масъалаҳои асосии ҳастии ҷамъиятии инсон ҷавоб медиҳад.

Ҳаёт ташкилотҳои партиявӣ, кадрҳои партия, зиёиёни партиявӣ, илми партиявиро дар назария ҳам ба ҳамон гуна амалҳои пурғайрату ани-

қе водор месозад, ки дар амалия зоҳир карда мешавад. Вай ҳар яки мо, аъзоёни КПСС-ро ба кори душвор водор мекунад, ки ақоиду тасаввуроти муқаррарии хешро бораи арзишҳо дар асоси воқеоти навин, арзишҳои навини маданӣ ва маънавие, ки бозсозии инқилобӣ ба ҷомиа ворид намудааст, худтанқидона таҷдиди назар кунем.



# ШАРТ, МОҲИЯТ ВА МАҚСАДИ БОЗСОЗӢ

**В. КУЛИНЧЕНКО,**
профессори кафедраи сохтмони партиявии Академияи илмҳои ҷамъиятшиносии назди КМ КПСС, доктори илми фалсафа

ВАҚТЕ КИ мо дар бораи роли пешоҳанги партия сухан меронем, мехоҳам диққати шуморо ба ҳамин ҷалб намоям, ки пешоҳанг ин қабл аз ҳама як ҷузъи чизи том аст. Ин чунин ҷузъ аст, ки мувофиқи мавқеъ, мазмун, фаъолияташ ва мувофиқи вақти амалиёт бояд ҳам амали мӯътадили худ, ҳам ҷамъиятро таъмин намояд. На амали муқаррарӣ, балки чунин амалро таъмин намояд, ки меҳнаткашон бошуурона аз паси пешоҳанг раванд. Бидуни роли пешоҳанги коммунистон роли роҳбаронаи партия ба фаҳмиши ленинии ин калима буда наметавонад. Аммо роли пешоҳангро бидуни бозсозии ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият, аз ҷумла кори ташкилотҳои партиявӣ, тасаввур кардан мумкин нест. Бозсозӣ пештар ҳам ҷой дошт. Бозсозии ҳозира аз ҳамаи бозсозиҳои пештара бо он фарқ мекунад, ки дар як вақт ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъияти социалистӣ дахл намуда, ба ҳалли комплексии проблемаҳои муҳимтарини ҳам сохтмони социалистӣ, ҳам фаъолияти роҳбаронаи партия дар ҷамъият равона карда шудааст.

Дар худи одамон чӣ гуна тағйирот ба назар мерасад?

Ба фикри ман, тағйироти асосӣ ин аст, ки мо бепарвоии якдилонаро бартараф кардем ва догматизми тафаккуру амалиётро бартараф карда истодаем.

Ба қарибӣ мо дар яке аз заводҳои Москва тадқиқоти социологӣ гузарондем, ки он чунин савол низ дошт: «Дар рафти бозсозӣ дар ташкилоти ибтидоии партиявии шумо дар муносибатҳои байни коммунистон навигарӣ пайдо шуд?» Ин ташкилоти партиявӣ ҳуқуқи комитети районии партияро дорад. Аз 20 то 40 фоизи шахсони пурсидашудаи ҷузъҳои гуногун ҷавоб доданд, ки ошкорӯӣ ва боварӣ бештар гардид; аз 40 то 60 фоизи онҳо гуфтанд, ки акнун эродҳои танқидии худро ҷасурона баён мекунанд. Воқеан, дар конференцияи илмию амалии имрӯзаи мо низ чунин мубодилаи озоду эҷодии афкор ҷой дорад ва ин ҳам натиҷаи бозсозӣ, бояд гуфт, чун зуҳуроти равшани демократиконӣ комьёбии калони партия мебошад.

Демократиконӣ калиди ҳалли ҳамаи проблемаҳо ва иҷрои вазифаҳои дигаргунсозӣ, аз ҷумла, калиди барқарор намудани концепцияи ленинии роли пешоҳанги партия аст. Бинобар ин партия демократикониро ҳам чун шарт, ҳам чун моҳият, ҳам чун мақсади бозсозӣ мешуморад.

Барои чӣ демократиконӣ **шарти** бозсозист? Мо бидуни ташаббус, бидуни фаъолӣ, бидуни масъулияти олӣ одамонро ба меҳнати эҷодӣ, барои ҷавобгарӣ ба кори супурдашуда водор карда наметавонем.

Ман чунин фикр мекунам, ки яке аз камбудиҳои ҷиддии давраи карахтӣ аз он иборат аст, ки дар мо одамони тамоми категорияҳо — ҳам коргарон, ҳам деҳқонон, ҳам зиёиён маҳорати коркуниро гум карданд. Бинобар ин вазифаи асосии бозсозӣ ин аст, ки аз сари нав ба онҳо чу-

нин маҳорат парварда, ба он мусоидат карда шавад, ки дар мамлакат меҳнати ҳақиқатан эҷодӣ ҳукмфармо бошад.

Барои чӣ демократиконӣ **моҳияти** бозсозист? Гап дар он аст, ки демократия ҷиҳати муҳими социализм, хусусияти муҳими фаъолияти партиявӣ, аломати ҳатмии партия, социализм мебошад. В. И. Ленин гуфта буд, ки бидуни инкишофи васеи демократия синфи коргар ҳокимияти сиёсиро ба даст оварда ва онро муҳофизат карда наметавонад. Бинобар ин маҳз демократизм табиат ва моҳияти партия ва социализмро инъикос намуда, моҳияти бозсозиро ташкил медиҳад.

Барои чӣ демократиконӣ **мақсади** бозсозист? Бидуни демократизми васеъ на дар бораи давлати ҳуқуқӣ, на дар бораи ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагии ҳақиқӣ, на дар бораи мустақилияти корхонаҳои саноатии мо сухан рондан мумкин аст. Дар Конференцияи XIX умумиттифоқии КПСС гуфта шуд, ки мустақилият ҳар қадар бештар бошад, ҳам тафаккури меҳнаткашони қаторӣ, ҳам кадрҳои роҳбарикунанда ҳамон қадар бештар инкишоф меёбад.

Бо вуҷуди ин инкишофи демократия бисьёр проблемаҳоро ба миён овард. Онҳо чӣ гуна проблемаҳоанд? Мо вақтҳои охир дар бораи фаъолӣ, ошкорбаёнӣ, танқид, плюрализми социалистии ақидаҳо бисьёр сухан меронем. Дуруст аст, ки баъзеҳо дар бораи плюрализм ҳарф зада, аз чӣ сабаб бошад, ки таърифи «социалистӣ»-ро истисно мекунанд. Аммо мо ба ин кам диққат медиҳем ва мустаҳкам намудани интизоми социалистӣ, централизмро таъкид намекунем. Ҳол он ки мувофиқи марксизм-ленинизм вазифаи иҷтимоии централизм аз он иборат аст, ки демократияро таъмин намояд.

Мақсади демократия бошад, таъмин кардани ягонагии партия, амалиёти ягонаи коммунистон ва амалиёти ягонаи ҳамаи меҳнаткашони ҷамъияти социалистӣ мебошад. Мақсади он на пароканда кардан, балки маҳз муттаҳид намудан ва ба иҷрои вазифаҳои умумихалқӣ равона кардани ҷидду ҷаҳди тамоми халқ аст. Бинобар ин демократияро ҳеҷ гоҳ ба ягонагӣ ва централизм муқобил гузоштан мумкин нест. Мо муқобили чунин централизм мебошем, ки ба инкишофи демократия халал мерасонад. Вале мо муқобили чунин демократия низ мебошем, ки ба анархия табдил меёбад. Бинобар ин централизми демократӣ ба централизми бюрократӣ ва демократияи дохилипартиявӣ ба демократияи анархия муқобил меистад.

Яке аз проблемаҳои хеле ҷиддие, ки дар рафти бозсозӣ ба миён омадааст, мавҷудияти иттиҳодияҳои расмию ғайрирасмӣ мебошад. Онҳо ҳоло чунон бисьёранд, ки агар мо ба хотир оварданӣ шавем ҳам, ба фикрам, ҳамаи онҳоро номбар карда наметавонистем. Ин иттиҳодияҳо ҳам аз рӯи характер ва ҳам аз рӯи мақсадашон хеле гуногунанд. Вале ман гуфтанӣ ҳастам, ки ин иттиҳодияҳои ғайрирасмӣ натиҷаи он аст, ки органҳои партиявӣ, иттифоқҳои касаба, комсомол, ташкилотҳои ҷамъиятӣ дар баъзе ҷойҳо корро дуруст ба роҳ монда наметавонанд.

Бадбахтӣ дар он аст, ки мо дар байни омма кор бурдан, бовар кунондани одамонро фаромӯш сохта, ба фармонфармоӣ одат кардаем. Барои бовар кунондан бошад, ҳам назария, ҳам амалияро донистан, баробари дигарон баҳс карда тавонистан лозим аст.

Шунавандагони мо дар Академияи илмҳои ҷамъиятшиносӣ савол доданд: бо коммунистони иттиҳодияҳо, кооперацияҳои ғайрирасмӣ чӣ тавр муносибат бояд кард? Албатта, мо дар ин гуна мавридҳо бояд ба мероси В. И. Ленин, аз ҷумла, ба асари ӯ «Касалии бачагонаи «чаправӣ» дар коммунизм» муроҷиат намоем. Вай дар ин асараш қайд мекунад, ки мо бояд дар он ҷойҳое кор барем, ки оммаҳо ҳастанд, дар байни омма кор барем. Мутаассифона, мо на ҳамеша аз рӯи ин васият амал мекунем.

Дар мубоҳисаҳои оиди плюрализми социалистии ақидаҳо баъзе касон аз плюрализми социалистии ақидаҳо ба плюрализми социалистӣ-

ҳанӯз суст бартараф карда мешаванд. Муташаккилии нодаркор низ барҳам нахӯрдааст. Ман ба конференцияи партиявии вилояти Донецк рафта будам. Ҳамин ки ба толор даромадам, ҳамоно чунин навиштанд: Кулинченко В. О., қатори фалон, ҷои фалон. Ҷои ҳама пешакӣ муайян карда шудааст. Ба фикрам, ин муташаккилии нодаркор аст. Ҳамин ки ту омадӣ, ҳамоно мегӯянд: ту ба фалон ҷо нишин. Вале барои чӣ ман ба ҷои дигар нишаста наметавонам?

Ё худ интихоби комитети вилоятии партияро мегирем. Дар шумо ҳам ҳамин тавр буд. Дар арафаи конференция пленум гузаронда мешуд. Вай комиссияеро интихоб мекард, ки таклифҳои доир ба номзадҳои ҳайати комитетҳои вилоятӣ, шаҳрии партия аз поён дохилшударо ҷамъбаст менамуд. Сипас дар конференция боз як комиссия интихоб мешуд, ки натиҷаи кори комиссияи пештарароро таҳлил мекард. Тавре таҳлил менамуд, ки агар комиссияи пештара, фарз кардем, 300—400—450 нафарро пешниҳод карда бошад, пас комиссияи дар конференция интихобшуда шумораи номзадҳоро ба ҳадде мерасонд, ки он барои интихоби ҳайати комитети вилоятии партия лозим аст, фарз кардем 150 нафар. Ин ҷо чиро далел меоварданд? Ягон чизро, фақат мегуфтанд, ки синну сол, миллати ҳайат ва ғайра ба назар гирифта мешавад.

Агар ба назар гирем, ки ҳамаи шахсони бештар аз 50 фоиз овоз гиранда дар мо аҳьён-аҳьён интихоб мегарданд, пас ин чунин маънӣ дорад: мо пешакӣ муайян кардем, ки 150 нафар бе ҳеҷ гуна овоздиҳӣ интихоб мешаванд.

Вале камбудии асосии кори конференцияҳо, ба фикри ман, сифати маърӯзаҳо мебошад. Ва на фақат конференцияҳо, балки инчунин маҷлисҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, маърӯзаҳо аз рӯи қолабҳои якхела тартиб дода мешаванд. Ман бисьёр маърӯзаҳоро хондаам, онҳо ба ҳамдигар чун дугоникҳо монананд. Онҳо чӣ тавр тартиб дода мешаванд? Пештар аз иқтисодиёт, ҳозир аз масъалаҳои ташкилӣ оғоз меёбанд. Фалон-фалон корҳо хубанд. Дар баробари ин... Баъд-чӣ? Канӣ проблемаҳо? Мо кадом масъалаҳоро ҳал карданӣ ҳастем?

Ба фикрам, вақти он расидааст, ки дар маърӯзаҳо на дар бораи ҳама чиз, балки дар бораи проблемаҳое сухан ронда шавад, ки онҳоро органи интихобӣ ҳал кардааст, на тамоми ташкилоти партиявии вилоят, шаҳр, район ё коллектив, балки органи интихобӣ ҳал намудааст. Дар бораи он бояд сухан ронд, ки органи интихобӣ кадом проблемаҳоро ба кадом тарзу усул ҳал кардааст, ба чӣ ноил шудааст, ба чӣ ноил шуда натавонистааст ва кадом проблемаҳои нав ба миён омадаанд.

Мехостам аз он қаноатмандии самимӣ изҳор намоям, ки нахустин дар Иттифоқ конференцияи илмию амалии мо дар шароити бозсозӣ мегузарад. Вай ба чунин масъалаҳои мураккабе дахл намуд, ки шавқу рағбати ҳақиқатан калони ҳам таҷрибакорон ва ҳам назоратчиёнро ба амал меоваранд.



## ПЕШОҲАНГИ СИЁСИИ БОЗСОЗӢ

**Ю. ТАРАСОВ,**
мудири кафедраи Мактаби олии партиявии Ленинград, номзади илми таърих

ДАР ҶАМЪИЯТИ советӣ ролу мақоми партияи ҳукмрон, таърих, ҳозираю ояндаи он имрӯз мароқи табақаҳои васеътарини аҳолиро ба вуҷуд оварда, дар маркази баҳсу мунозираҳои сиёсӣ қарор гирифтаанд. Мавқеъҳои ба ҳам зид—аз мавқеъҳои догматикии консервативӣ то зиддикоммунистӣ аниқ муайян гардиданд. Партияи мо

ба ин ҷавоби равшани сиёсӣ дорад. Ин ҷавоб дар материалҳои Конференцияи XIX партиявӣ, Пленумҳои баъдинаи КМ партия дода шудааст.

Умуман партия, отрядҳои ҷанговарони маҳаллии он дар бобати кор кардан дар шароити бозсозӣ аллакай таҷрибаи бағоят муҳим андӯхтаанд. Дарки ин таҷриба, сабакҳои он барои афзудани қобилияти ҷанговаронаи ҳар ташкилоти партиявӣ аҳамияти махсус доранд.

Мо ба таҷрибаи андӯхташуда аз кадом мавқеи назариявӣ баҳо медиҳем? Дар ҳуҷҷатҳои Конференцияи XIX партиявӣ гуфта мешавад, ки хусусияти асосии марҳалаҳои таърихии аз сар гузарондаистодаи мо аз он иборат аст, ки КПСС на фақат мазмунан, балки аз ҷиҳати усулҳои фаъолият низ ба концепцияи ленинии роли роҳбаронаи партия дар ҷамъият комилан мувофиқат намояд.

Мақсади баромади ман ҳамин аст, ки диққати иштирокчиёни конференцияро ба аҳамияти методологияи ленинӣ ҳангоми таҳлилу ҷамъбаст намудани таҷрибаи ҳозираи сохтмони партиявӣ нигаронида, баъзе ғояҳои принципиалии ленинӣро дар бораи партия бо марҳалаи ҳозираи инкишофи он марбут созам.

Мафҳум аст, ки ҳанӯз кори зиёди назариявӣ, таҳқиқи чунин проблемаҳои асосӣ, амсоли вазифаҳои партия, ролу мақоми он дар системаи сиёсӣ, хусусият ва усулҳои роҳбарӣ ба ҷамъият, механизми танзими муносибатҳои дохилипартиявии аз таҳрифот ҳифзкунанда талаб карда мешавад. Вазифаи асосии комплексӣ ин дарки роли партия дар процесси бозсозӣ, ҷорӣ намудани услуби беҳтарини кор, даст кашидан аз усулҳои бавуҷудовардаи системаи фармонфармоии маъмурӣ ва гузаштан ба усулҳои сиёсии роҳбарӣ мебошад. Ду ғояи ленинӣ—хусусияти сиёсии фаъолияти партия ва динамизм, муттасил нав кардани мазмун, ташкил ва шаклу усулҳои кори он дар замони бозсозии мо махсусан муҳиманд.

Маълум аст, ки моҳияти таҳрифоти концепцияи ленинии партия дар давраи гузашта асосан аз таҳрифоти роли сиёсии партия, ба қисми таркибии системаи фармонфармоии маъмурӣ табдил ёфтани он ва бюрократиконии ҳаёти партиявӣ бо тамоми оқибатҳои вазнинаш иборат буд.

Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ ғояҳои асосии ленинии соҳаи сохтмони партиявиро амалӣ гардонда, ду вазифаи ба ҳам алоқаманд—сиёсикунонӣ ва демократиконии ҳаёти дохилӣ ва пурзӯр намудани фаъолияти роҳбарии КПСС-ро ба мадди аввал гузошт. Аз ин ваҷҳ ба миён гузошта шудани принципи ленинии тафриқаи вазифаҳои партия ва давлат, партия ва дигар ташкилотҳои ҷамъият мантиқан дуруст аст.

В. И. Ленин дар асараш «Касалии бачагонаи «чаправӣ» дар коммунизм» таҷрибаи большевизмро аз нуқтаи назари стратегия ва тактикаи сиёсӣ махсус ҷамъбаст кардааст. Ӯ чунин мешуморид, ки қувваи большевикон чун партияи сиёсӣ дар ягонагӣ, муттаҳидии сафҳои он ва робитаи зичи он бо оммаҳо мебошад. Шартҳои зарурии он асоси мустаҳками назарияи марксизм, шуурнокӣ, садоқат ба революция, ботамкинӣ, қаҳрамонии коммунистон ва умуман партия мебошанд. Яъне худи ҳайати партия, вазифаҳоро иҷро карда тавонистани он, ғайр аз назария, бо қувваю қобилияти одамоне, ки сафҳои партияро ташкил медиҳанд, муайян карда мешавад. Агар ин ғояҳои ленинӣро ба ҳаёти имрӯзаи мо мутобиқ гардонданӣ шавем, пас равшан мегардад, ки ҳоло ҷиҳати пурқувваттарини партия концепцияи возеҳи сиёсати бозсозӣ ва ин сиёсатро дастгирӣ намудани оммаҳо мебошад.

Ба муносибати дастурҳои конференцияи партиявӣ роҷеъ ба таъмин намудани ҳокимияти ҳақиқатан халқӣ ба худидоракунӣ гузаштани территорияҳо боз як масъалаи принципиалӣ—масъалаи ҳокимияти сиёсӣ дар ҷамъиятамон аҳамияти махсус пайдо мекунад. Дар Конститу-

цияи СССР навишта шудааст, ки тамоми ҳокимият азони халқ аст. Халқ ҳокимияти давлатиро ба воситаи Советҳо, ки асоси сиёсии ҷамъият мебошанд, ба амал мебарорад. Вале мафҳуми «ҳокимияти сиёсӣ» танҳо бо ҳокимияти давлатӣ маҳдуд намегардад. Системаи сиёсии ҷамъияти мо системаи ҳокимиятест, ки алҳол баҳри мақсади асосӣ—инкишофи худидоракунии халқии социалистӣ—процесси ислоҳотро аз сар мегузаронад. Ва ҳар ҷузъи иҷтимоии ин система—партия, Советҳо, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, коллективҳои меҳнатӣ бояд мақоми комилҳуқуқи худро пайдо намоянд.

Бояд эътироф кард, ки умуман илми ҷамъиятшиносии мо, аз ҷумла назарияи сохтмони партиявӣ, ба проблемаи мақоми КПСС дар системаи ҳокимияти сиёсӣ беҷуръатона дахл мекунад. То ҳол дар адабиёт чунин қолабҳо, чунин даъвоҳо афзалият доштанд, ки КПСС на тавассути қувваи ҳокимият, балки тавассути қувваи обрӯю нуфуз роҳбарӣ менамояд. Чунин муқобилгузорӣ чӣ лозим аст? Алалхусус ки шуури оммавӣ ҳамеша ҳаминро беҳтар мефаҳмид, ки ҳокимияти воқеӣ дар куҷо ҳасту дар куҷо нест. Вақте ки миллионҳо нафар гражданинҳо ба органҳои партиявӣ мутлақо на аз рӯи масъалаҳои назариявӣ ва сиёсӣ, балки аз рӯи масъалаҳои истеҳсолӣ, иқтисодӣ ва ҳаётӣ шифоҳӣ ва хаттӣ муроҷиат мекарданд ва муроҷиат менамоянд, ин аз бисьёр чизҳо гувоҳӣ медиҳад.

Шояд баъзеҳо чунин мепиндоранд, ки агар мо системаи фармон-фармоии маъмуриро барҳам диҳем, ин гӯё ролу вазифа ва имконияти партияро маҳдуд мекарда бошад. Албатта, ин тавр нест. Ислоҳоти системаи сиёсӣ барои инкишофи мӯътадилу солими тамоми қисмҳои таркибии он муҳайё сохтани шароити мусоидтаринро тақозо дорад. Ин ҷо аз ҳама асосиаш муносибатҳои мутақобилаи партия ва Советҳо мебошанд. Хусусияти партия на дар имтиёзи махсус, на дар монополияи фаъолияти сиёсӣ, балки дар вазифаҳои хосе мебошад, ки маҷмӯи онҳо мутобиқи дигар хусусиятҳои сифатии КПСС ба вай имкон медиҳад инони роҳбарии давлатро аз ҷиҳати юридикии конституционӣ ба даст гирад.

Иҷрои вазифаҳои барои мамлакати социализм муҳимтарини бозсозӣ баланд бардоштани роли роҳбаронаи партия ва меъёрҳои нави баҳои иҷрои ин рольро тақозо дорад. Беохир баҳс кардан мумкин, ки чи тавр усулҳои сиёсиро муайян намудан даркор аст, онҳо чи қадар бояд бошанд ва ғайра. Вале умуман проблемаро дидан муҳим аст. Чунин аст вазифа ва сиёсати доимии ҳар ташкилоти партиявӣ чун сарвари сиёсӣ дар ноҳияи худ. Пеш аз ҳама барои вусъати фаъолии омма «ғизои ниҳоӣ»—матонати сиёсӣ, муҳити мусоиди сиёсӣ бояд фароҳам овард.

Ҳаёт нишон дод, ки тасаввуроти содалавҳона дар бораи ҳолати муносибатҳои сиёсӣ дар ҷамъияти мо, беэътиноӣ ба назария на фақат аз нуқтаи назари илмӣ хато, балки аз нуқтаи назари сиёсӣ бағоят хавфнок аст. Сиёсати КПСС тавассути ошкор сохтан ва муттаҳид гардонидани манфиатҳои ҳамаи гурӯҳҳои хурду калони иҷтимоӣ, миллату халқиятҳо ба амал бароварда мешавад. Агар манфиатҳои гурӯҳҳои мухталиф аз ҳама ҷиҳат мувофиқ меомаданду онҳоро ба осонӣ қонеъ гардондан мумкин мебуд, пас проблемаҳои идоракунии иҷтимоӣ умуман аз иҷрои вазифаҳои ташкилӣ иборат мегардид ва онҳо характери сиёсии худро гум мекарданд.

Тамоми аттестация низ пеш аз ҳама дар асоси усулҳои психологӣ ва педагогӣ қарор дорад. Ҳарчанд кори оид ба кадрҳо усули асосии сиёсӣ аст.

Мувофиқи тавсифи Ленин сиёсат ин илм, санъат аст. «Мақсадро воситаҳо ҳақ мебароранд» ифодаи бардурӯғу хатарнок мебошад. Воситаҳо, усулҳои ба даст овардани мақсад қобиланд идеалҳо ва вазифаҳои мушаххаси эълоншударо чунон таҳриф намоянд, ки аз нақӯта-

рии мақсаду ниятҳо чизе боқӣ намемонад. Байни мазмуну мақсадҳои сиёсат ва усулҳои татбиқи он вобастагӣ мавҷуд аст.

Ин ҷо, дар конференция, тавсияи комитети партиявии райони Октябрн шаҳри Душанбе оиди тафриқаи вазифаҳо ва усулҳои сиёсии роҳбарӣ ҷолиб аст. Дар он азм карда шудааст, ки назария, сиёсат, усулҳо, технологияи кори партиявӣ дар звенои комитети районии партия ва ташкилоти ибтидоӣ узван пайваста шавад. Бо хулосаю таклифҳон он мумкин розӣ шавем ё нашавем, вале ҳаминаш муҳим аст, ки одамон муносибатҳои навро меҷӯянду дар амал татбиқ менамоянд.

В. И. Ленин маслиҳат медод, ки ба сатҳи шуури сиёсӣ, муташаккилии синфи коргар ва ҳамаи дигар табақаҳои аҳолӣ ва ҳатто худн партия бидуни ягон хел идеализацияи риёкорона баҳо додан лозим аст. Бо афсонаву хаёли хом чашми худ ва дигаронро баста намонда, ҳама чизро донистан, ҳамеша иноии ҳаёти воқеиро дар даст нигох доштан даркор. Ва ин ҷо бағоят муҳим аст, ки ягонагии кори идеологию ташкилотчигии байни омма мустаҳкам гардонда, ошкорбаёнӣ— сирф усули сиёсӣ таъмин карда шавад. Вай ба табақаҳои васеи аҳолии мамлакат (ноҳия) имкон медиҳад роҳи сиёсиеро, ки мувофиқи роҳи КМ КПСС ва КМ Партияи Коммунистии республика, конференцияҳои ташкилотҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия муайян карда шуда аст, таҳтн назорат гиранд.

Процесси мураккабу зиддиятноки бозсозии ҷамъият тафовути калони манфиатҳо, мақсаду ниятҳои гурӯҳҳои мухталифи одамон, ҳаракатҳои омма ва ташкилотҳоро ошкор сохт. Равшан аст, ки дар вазъияти нав бо усулҳои муқаррарии кори идеологию ташкилотчигӣ пеш рафтан душвор аст. Нишонаи маълуми саргарангии як қисми тарафдорони ҳақиқии бозсозӣ ва ҳатто фаъолони партиявӣ низ аз ҳамин ҷост. Тамоми тараққиёти ҷамъиятӣ партияро водор месозад, ки дар шароити нав шаклу усулҳои фаъолияти сиёсиро тағйир диҳад. Бояд иқрор шуд, ки мо алҳол ба ин кор чандон тайёр нестем. Ҳар навъ экстремистҳо, миллатчиён, ҷинояткорони муташаккил, унсурони ошкорои зиддисоциалистӣ сар бардошта, аз ҳамин сустии мо истнфода мебаранд. Вале гап на фақат дар онҳост. Умуман усулҳои муборнзаи сиёсиро ҳамчун зуҳуроти мӯътадили ҷамъияти демократӣ ва ҳуқуқӣ бояд пазируфт, ки дар он бархӯрди манфиатҳои мухталиф дар ҳалли масъалаҳои иқтисодӣ ва сиёсӣ шаклҳои баҳсу мунозираҳои мутлақо ғайримуқаррариро пайдо карда метавонанд.

Роли ҳар ташкилоти партиявӣ дар шароити бозсозӣ ба вазифаи велосипедрон шабоҳат дорад: ба пеш назар андохта, педальро тӯб хӯронад, то ки наафтад. Вале, вақте ки ҳаракатро танҳо вонамуд карданӣ мешаванду дар як ҷо қарор меистанд, пас ин масхарабозист. Дар сиёсат бо чунин қаллобӣ кор пеш намеравад.



# БА КАДРҲОИ ПАРТИЯВӢ— МАДАНИЯТИ СИЁСӢ

**М. ИСКАНДАРОВ,**
ректори Мактаби олии партиявии Тошкент

МУВАФФАҚИЯТИ бозсозӣ ба андозаи ҳалкунанда ба он вобаста аст, ки ҳамаи кадрҳои мо, пеш аз ҳама кадрҳои партиявӣ, дигаргуниҳои революциониро то чӣ андоза фавран ва амиқ фаҳмида, сиёсати партияро то чӣ андоза эҷодкорона, босалоҳият ва ҳадафманд

дар амал татбиқ менамоянд. Охир, чи тавре В. И. Ленин борҳо таъкид кардааст, чизи асосӣ на сатҳи донистани нуктаҳои назариявӣ, балки ба эътиқод, мақсади асосии амалиёт ва кирдору рафтори коммунистон табдил додани онҳо мебошад. Танҳо дар ин сурат донишҳои назариявӣ ва сиёсӣ ба маданияти сиёсӣ табдил ёфта, асоси фаъолияти амалии дигаргунсозанда ва назариявии ҷамъиятию сиёсӣ шуда метавонанд.

Маданияти сиёсӣ ин ягонагии камолоти ғоявию сиёсӣ, маданию ахлоқӣ, кордонӣ ва дурандешӣ, ии маҳорати ба омма роҳбарӣ карда ва аз омма омӯхта тавонистан аст. Вай татбиқи амалии донишҳои назариявӣ, эҷодкорона иҷро намудани вазифаҳои имрӯзаи сиёсӣ, иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва идеологӣ, маҳорати дуруст баҳо додан ба воқеаҳо, ба таври илмӣ ва ҷасурона фикр карданро тақозо дорад.

Ва, ниҳоят, маданияти сиёсӣ бо одамон муошират намудан, онҳоро на танҳо бо шиорҳо, балки бо ташкили аниқи меҳнат, ибрати шахсӣ тарбия карда тавонистанро низ дар назар дорад. Танҳо дар ҳамин маврид, таъкид менамуд Ленин, партиявият на фақат сухан, балки кори воқеӣ низ мегардад.

Кадрҳои партиявӣ танҳо ба маданияти баланди сиёсӣ ноил гардида, дар дигарон содалавҳии сиёсӣ, бемаърифатии сиёсӣ, аз сиёсат дур будан, фориғболӣ барин хислатҳои манфию бегонаро рафъ карда метавонанд.

Маданияти сиёсӣ ба роҳбар махсусан ҳозир, дар марҳалаи ҳалкунандаи бозсозӣ, барои рафъи қолабҳои кӯҳнаи тафаккур ва омилҳои боздорандаи тараққиёти ҷамъият зарур аст. Бидуни он ба моҳияти ғоявию маънавии баромадҳои ҳар гуна ташкилотҳои ғайрирасмӣ сарфаҳм рафтан мумкин нест. Баъзе намояндагони дорои рӯҳияи экстремистии ин ташкилотҳо дар баробари шиорҳояшон оид ба вусъати демократиконӣ, ошкорбаёнӣ, ҳифзи муҳити зист, ҳифзи саломатии занону кӯдакон дар шароити ноҳияи мо, рафъи яккакзироати пахта, беҳбуди объёрии заминҳо, ҳалли проблемаҳои Арал шиорҳои миллатчигӣ, шовинистӣ, баъзан мутлақо реакционӣ пешниҳод мекунанд, ки мо ба муқобили онҳо баромад мекунем ва минбаъд ҳам қатъиян баромад хоҳем кард.

Дар ҳақиқат, дигаргуниҳои революционие, ки дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ ба амал меоянд, ба бедории фардии омма боис мегарданд. Плюрализми афкор ва нуқтаҳои назар ҳодисаи ҳаррӯза гардида истодаанд. Дар ин шароит набудани малакаҳои баҳсу мунозира ногузир дар корамои бо одамон душвориҳои ҷиддиро ба амал меорад. Дар навбати аввал ин душвориҳо ба дӯши коркунони партиявӣ меафтанд, ки мо ба ин аллакай итминон пайдо кардаем. Чунон ки воқеаҳои марбут бо намоишу митингҳои кӯчагӣ, бо фаъолияти иттиҳодияҳои ғайрирасмӣ нишон доданд, бисьёр коркунони партиявӣ ба баҳсу мунозираи ҷиддӣ дар байни одамон, муколамаву мубоҳисаи оммавӣ, ба бастани даҳони ёвагӯёну гапфурӯшон тайёр набудаанд.

Ташаккули маданияти сиёсӣ аз бисьёр ҷиҳат ба комплексона ба ҷо овардани кори тарбияи ғоявии кадрҳои роҳбарикунанда вобаста аст. Чунончи, баъзе роҳбарон тайёрии муайяни сиёсӣ ва дар баробари ин тайёрии касбӣ надоранд. Чунин ҳодиса вақте рух медиҳад, ки донишҳои сиёсӣ боиси мунтазам такмил ёфтани касбу ихтисос намегарданд ва дараҷаи пасти тайёрии умумӣ садди роҳи пурсамаршавии истеҳсолот, тарбияи коммунистии омма, рушди маданият, беҳбуди маишати меҳнаткашон мешавад.

Ҳамаи ин ҳолатҳоро ба назар гирифта, мо дар Мактаби олии партиявии Тошкент ба масъалаи баланд бардоштани маданияти сиёсии шунавандагонамон, омӯхтани санъати мубоҳиса кардаи бо омма дар ҳар вазъият, ба ҳифзи ғояҳои партия ва идеалҳои социализм омода сохтани онҳо диққати махсус медиҳем.

Баланд бардоштани маданияти сиёсии чи роҳбарон ва чи оммаи меҳнаткашон яке аз шартҳои асосии иҷрои тамоми маҷмӯи вазифаҳое мебошад, ки онҳо ҳозир дар назди ҷамъият истодаанд. Ин аз он сабаб ҳам муҳим аст, ки дар ҷамъияти мо процесси такомулоти демократияи социалистӣ ҷараён дошта, шуурнокӣ, фаъолии меҳнатӣ, ҷамъиятию сиёсии коргарон, деҳқонон ва зиёиён баланд мешавад. Арзишҳои маънавии социализм нормаи ҳаёти ҳаррӯзаи одамони советӣ мегарданд. Ин мазмуни мафҳуми «маданияти сиёсӣ»-ро ғанӣ мекунад. Аз ин рӯ, масъулияти роҳбар низ торафт меафзояд. Роҳбар ин ташкилотчӣ ва тарбиятгари омма буда, ба одамон на фақат бо калом, балки бо дониш, таҷрибз ва тамоми симои ғоявию маънавӣ, бо инсондӯстии худ, дарки амиқи моҳияти сиёсати дохилӣ ва берунии партия таъсир мерасонад.

Ҳаминро қайд кардан муҳим аст, ки вазъияти маънавӣ-сиёсӣ дар ташкилоти партиявӣ ва коллективи меҳнатӣ ба андозаи калон аз фазилатҳои корӣ, симои сиёсӣ ва маънавии коммунистии роҳбар вобаста аст. Одамон тамоми ҷиҳатҳои мусбату манфии ҳаёти воқеиро бо роҳбар, пеш аз ҳама бо роҳбари коммунист, марбут месозанд. Нисбат ба кадрҳо серталабӣ зоҳир мешавад. Инро Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ бори дигар собит намуд. Конференция қайд кард, ки кадрҳои мо бояд намунаи ибрати матонати ғоявӣ, поквиҷдонӣ, хоксорӣ, тоқатнопазирӣ нисбат ба ҳар ҳодисаи дурравӣ аз нормаҳои ахлоқи социалистӣ бошанд. Имрӯз моро иқрор шудан лозим меояд, ки ахлоқан вайроншавии собиқ коркунони роҳбарикунандаи дорои билети партиявӣ, порахӯрӣ, изофанависӣ, талаву тороҷи молу мулки халқ ба андозае чуқур реша давондаанд, ки ба муқобили ҳамаи ин шарри ба воқеияти советиамон, ба тарзи советии ҳаёт нораво ва бегона мо бояд муддати дароз муборизаи қатъӣ барем.

Дар бораи маданияти сиёсии роҳбар аз рӯи қобилияти ӯ барои мунтазам таҳлил кардани кирдору рафтори худ, вазъи корҳо, танқидан муқоиса намудани тадбирҳои андешидашаванда ва натиҷаҳои амалӣ, ҷустани роҳҳои беҳтарини ҳалли проблемаҳои муҳим низ ҳукм мекунанд. Таҳлили муфассали сиёсию иқтисодии вазифаҳои ҳар коллективи меҳнатӣ, узван пайвастани онҳо бо вазифаҳое, ки дар тамоми мамлакат иҷро карда мешаваид, дар барои маҳорати дар фактҳои хурду ҷудогона дида тавонистани процессҳои амиқ гувоҳӣ медиҳад.

Ҳангоми тафрнқаи вазифаҳои органҳои партиявӣ ва давлатӣ, хоҷагӣ айнан ҳамин ҳолат мушоҳида мешавад. Тамоми гап дар таҳлили вазъияти мушаххас мебошад ва ин ҷо бисьёр чиз ба маданияти сиёсӣ вобаста аст.



# УСУЛҲОИ НАВИ РОҲБАРИРО ОМӮЗЕМ

**Н. НИКОЛАЕВ,**
котиби дуюми комитети партиявии вилояти Хатлон

УСУЛҲОИ сиёсии роҳбарӣ дар комитетҳои партиявии вилояти Хатлон чӣ сон омӯхта мешаванд? Дар фаъолияти оиҳо демократиконӣ ва ошкорбаёнӣ торафт бештар пойдор мегарданд. Коркунони партиявӣ ба одамон, ба коммунистони қаторӣ наздиктар шуданд. Гу-

заронидани рӯзҳои комитетҳои партиявии вилоят, шаҳру районҳо дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ маъмул гардид. Дар рафти онҳо коркунони аппарати комитетҳои партиявӣ ба звеноҳои поёнӣ кӯмаки амалӣ мерасонанд.

Маҷлисҳои сайёри бюрои комитети партиявии вилоят, ки ба онҳо аз ҳамаи районҳои вилоят коркунони партиявӣ даъват мешаванд, ба ҳаёти ташкилотҳои партиявии районҳо нақши назаррас боқӣ мегузоранд. Фаъолияти коркунони аппарат низ тадриҷан тағьир меёбад—онҳо на роли муфаттиш, балки роли ёрдамчии фаъолонро дар маҳалҳо мебозанд.

Пурсишҳо, ҷавоби коммунистону меҳнаткашон ба саволномаҳо оиди омӯхтани фазилатҳои корӣ ва маънавии кадрҳо, захиран онҳо низ натиҷаҳои мусбат мебахшанд.

Бо вуҷуди ин бозсозии услуби кори аппарати комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрию районӣ, омӯзиши муносибатҳои нав суст ва зиддиятиок ҷараён меёбад. Қувваи одат чунин аст, ки мисли пештара масъалаҳои хоҷагӣ аз дигар масъалаҳо дида дар мадди аввал меистанд. Ба фикри мо, бо назардошти афзалияти усулҳои сиёсӣ тартиб додани низомиомаро дар бораи шӯъбаҳои комитетҳои партиявӣ тезондан зарур аст. Вале мо бояд ҷуръат карда имкон надиҳем, ки комитетҳои партиявӣ ба баҳри беканори бесарусомониҳои хоҷагӣ ғарқ шуда раванд. Ин танҳо ҳамон вақт имконпазир аст, ки агар дар ҳама ҷо механизми нави хоҷагидорӣ пурра амал кунад. Маҳз иҷора ва татбиқи «Принципҳои умумии бозсозии роҳбарӣ ба соҳаи иқтисодӣ ва иҷтимоӣ дар республикаҳои иттифоқӣ» ба усулҳои сиёсӣ роҳ мекушоянд. Дар айни ҳол онҳо ба даҳолати бевоситаи коркунони партиявӣ ба ҳалли масъалаҳои хоҷагӣ хотима медиҳанд.

Ман мефаҳмам, ки вақте раиси Комитети давлатии агросаноатии РСС Ӯзбекистон дар газетаи «Правда» баромад карда, аз он хусус ҳарф мезанад, ки онҳо барои аз масоҳати муайян зиёдтар кишт кардани пахта роҳ намедиҳанд, пас онҳо роҳи ҳалли ин масъаларо мебинанд. Вале комитети вилоятии партия чӣ сон ба иҷрои талаби дуруст ноил мегардад—майдони пахтаро кам, вале майдони сабзавоту зироатҳои хӯроки чорворо зиёд мекунад? Ин ҷо кор фақат бо фармон буд намешавад, муносибатҳои наве лозиманд, ки ба асосҳои иқтисодӣ ва демократӣ қарор ёфта бошанд.

Моро лозим аст, ки усулҳои сиёсии роҳбариро суботкорона омӯзем. Ва ин гуна омӯзиш дар аппарати комитетҳои партиявии вилоят, шаҳру районҳо ташкил карда шудааст. Аз ҷумла, роҷеъ ба проблемаҳои муҳими бозсозии кори партиявӣ мубоҳисаҳо гузаронда мешаванд. Дар рафти онҳо маълум мегардад, ки бисьёр рафиқон аз сабаби нокифоя будани дониши назариявӣ, маданияти сиёсӣ ба моҳияти проблемаи баррасишаванда нағз сарфаҳм намераванд.

Дар комитети партиявии вилояти Хатлон камтар аз сеяки коркунони аппарат маълумоти партиявӣ-сиёсӣ доранд. Дар звенои районӣ низ аҳвол ҳамин тавр аст. Бинобар ин суръати такмили ихтисоси коркунони аппарати партиявиро тезонида, махсусан шакли ғоибонаи таълимро вусъат бояд дод, зеро на ҳама метавонанд ду сол аз оила ҷудо шуда, таълим бигиранд. Ин ҷо мантиқ равшан аст: коркуни партиявие, ки тайёрии хуб дорад, ҳатман ба назардошти роли партия чун ядрои системаи сиёсии ҷамъияти советӣ, роли ташкилоти партиявӣ чун сарвари сиёсии коллективи меҳнатӣ усулҳои дурусти сиёсиро низ дарьёфт хоҳад кард.

Масалан, дар комитети партиявии хоҷагӣ муҳокимаи масъалаи гузаронидани корҳои баҳории саҳроӣ чӣ тавр сурат мегирад? Одатан ин ба як навъ ҳудҳисоботдиҳии роҳбарони хоҷагӣ табдил меёбад. Вале ин корро бо роҳи тамоман дигар низ ба ҷо оварда, ролу иштироки ташкилотҳои касабавию комсомолӣ, гурӯҳҳои назорати халқӣ,

коммунистони Совети қишлоқ, совети занонро муайян кардан мумкин аст. Аз ин мавқеъ масъаларо танҳо ташкилоти партиявӣ баррасӣ карда метавонад. Ин аст роли пешоҳангии вай.

Мутаассифона, мо технологияи муносибати партиявӣ, яъне сиёсиро бад меомӯзем. Ин роҳ хеле дуру дароз ба назар мерасад. Аммо дахолати бевосита ба кори хоҷагӣ ба пойдоршавии роли пешоҳангии ташкилотҳои партиявӣ асло мусоидат намекунад. Аз ин рӯ, мо бояд корро бо коммунистони органҳои касабавӣ, комсомолӣ, советӣ ва давлатӣ, ташкилотҳои кооперативию ҷамъиятӣ, советҳои коллективҳои меҳнатӣ нағз ташкил намоем, то ки, образнок карда гӯем, дар он ҷойҳо фракцияҳои ҷанговари коммунистӣ мавҷуд бошанд.

Кооперативро мисол мегирем. Ҳозир дар вилоят қариб 300 кооператив барпо шудааст, ки дар онҳо қариб сад нафар коммунистон кор мекунанд. Албатта, ин бағоят кам аст ва ҳамагӣ се фоизи шумораи умумии коркунонро ташкил медиҳад. Вале ҳар дуюмин коммунист сарвари кооператив мебошад ва баробари минбаъд вусъат ёфтани ҳаракати кооперативӣ бо ташкили кори партиявӣ ҷиддан бояд машғул шавад. Ин дар структураи комитети партиявӣ ва вазифаҳои бевоситаи коркунони он низ бояд инъикос ёбад. Дар аппарати комитети партиявии вилоят бо ин кор яке аз коркунони масъул машғул аст.

Мехостам аз хусуси чунин факт низ ҳарф занам: совхози «Аврора»-и районии Ленинград аз соли ҷорӣ иттиҳодияи даҳ кооператив мебошад, ки ба андозае аз ҷиҳати хоҷагӣ мустақил аст. Дар ин кооператив ташкилотҳои цехии партиявӣ барпо карда шудаанд, вале моҳияти фаъолияташон, албатта, аз ташкилотҳои муқаррарӣ бояд хеле фарқ кунад. Шӯъбаи аграрии комитети партиявии вилоят мебоист ба ин ташкилотҳои партиявӣ кӯмак мерасонд. Вале тамоми кори он аз гузарондани семинарҳои оиди дорузании тухмӣ, асппарварӣ, додани маълумотномаю ахборот иборат шудааст.

Мо бо раисони советҳои коллективҳои меҳнатӣ низ кори зиёде мебарем. Ҳамроҳи Совети иттифоқи касабаи вилоят семинарҳо ташкил менамоем, ба қарибӣ бошад, таълими панҷрӯзаи ин гурӯҳи коркунонро ба анҷом расондем. Ин одамон сазовори бовари коллективи меҳнатӣ гардидаанд ва, аз ин рӯ, дар шахси комитети партиявӣ мураббӣ ва ёрдамчии нахустини худро дидани онҳо аҳамияти принципиалӣ дорад. Ба фикрам, ин ҳам унсури муҳими роҳбарии сиёсӣ мебошад.

Ё худ кори байни коммунистонро дар маҳалли истиқомат мегирем. Аслан ин барои мо соҳаи нави корест, ки ҳанӯз дуруст наомӯхтаем. Охир ин ҷо процессҳои ғайриоддӣ ба амал меоянд. Бо ҳамин мо кори сиёсиро бо гурӯҳҳои томи иҷтимоӣ аз даст медиҳем. Аз ин нуқтаи назар таҷрибаи Чехословакия ҷолиб аст, ки дар он ҷо аллакай қариб бист сол боз эҳсои коммунистон чи дар ҷои кор ва чи дар ҷои истиқомат бурда мешавад.

Хусусияти хоси ноҳияамонро ба назар гирифта, масъалаи дар аппарати комитетҳои партиявии вилоят, шаҳру районҳо ташкил намудани шӯъбаҳо ё секторҳои кори байни занонро ҳал кардан муҳим аст. Ин имкон медод, ки кори сиёсии байни онҳо ба пояи боз ҳам баландтар бардошта шавад.

Албатта, тағьироти структура бидуни такмили шаклҳо, аз ҳама асосиаш, усулҳои кори комитетҳои партиявӣ чандон самара намебахшад. Чунончи, барои чӣ мо маҷлисҳои бюро ё пленумҳоро аз рӯи схемаи тасдиқшуда мегузаронем? Пленумҳои ҳозира низ аз вариантҳои альтернативиро ҷустуҷӯ кардани аъзоёни органи интихобӣ ва мусобиқаи ғояю афкор дида, бештар ба тасҳеҳи қарорҳои аллакай тартибдодаи аппарат мутобиқ гардонда шудаанд. Вале пленум ба маънои аслиаш маҷлиси аъзоёни ягон орган мебошад. Аз афташ, аз ҳамин хусус фикр кардан ҷоиз аст, ки барои муайян намудани афкори аъзоё-

ни органи интихобӣ доир ба масъалаҳои ҷорӣ бидуни маърӯзаю қарор пленумҳо даъват карда шаванд. Ин, бешубҳа, фаъолии онҳоро фузуда, имкон медиҳад, ки доир ба масъалаҳои муҳими рӯз ақидаҳои мухталиф ба ҳисоб гирифта шаванд. Планҳои кори бюро ва котиботи комитети партиявии вилоятро низ дар пленумҳо тасдиқ мекунем, ки ин роли аъзоёни органи интихобиро дар фаъолияти амалии аппарати комитети партиявии вилоят баланд мебардорад. Дар навбати худ, дар маҷлисҳои комиссияҳои ташкильёфтаи комитети партиявии вилоятӣ планҳои кори шӯъбаҳои комитети партиявии вилоятро тасдиқ мекунем. Дар ин сурат аппарат амалан иродаи органи интихобиро ба ҷо хоҳад овард.

Ба фикрам, ҳамаи мо бо ҳамин ақида розием, ки масъалаи омӯхтани усулҳои сиёсии роҳбарӣ бо проблемаи афзудани обрӯю нуфузи партия, оддӣ гардондани роли пешоҳангии он узван пайваста аст. Агар ин тавр бошад, пас ин ҷо танҳо як хулоса буда метавонад: усулҳои сиёсӣ дар фаъолияти комитетҳои партиявӣ бояд усулҳои асосӣ гарданд.



# АППАРАТИ КОМИТЕТИ ПАРТИЯВӢ: ПРИНЦИПИ ФАЪОЛИЯТ

**А. РЯБОВ,**
**котиби дуюми комитети партиявии шаҳри Исфара**

АЗ МОҲИ июли соли 1987 сар карда, дар давоми якуним сол бо ёрӣ ва дастгирии Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар ташкилоти шаҳрии партия барои ҷустуҷӯ ва муайян кардани структураи бештар мукаммали аппарати комитети шаҳрии партия ва гузаштан аз принципи соҳавӣ ба принципҳои функционалии кор таҷриба гузароида шуд.

Моҳияти он аз чӣ иборат аст?

Мо шумораи кормандонро кам накарда, шӯъбаҳои соҳавиро барҳам додем ва кӯшиш кардем, ки аппаратро ба кори ташкилотчигию сиёсӣ дар ташкилотҳои партиявӣ ва коллективҳои меҳнатӣ ҷалб намоем. Ба ҳар коркуни комитети шаҳрии партия ба ҳисоби миёна 17 ташкилоти партиявӣ ва дар баробари ин яке аз самтҳои асосии кор— ташкили таълими коммунистони ҷавон; ахбороти дохилипартиявӣ; ташкили кори байни фаъолони партиявӣ; тарбияи атеистӣ ва интернационалӣ ва ғайра вобаста карда шуд.

Даст кашидан аз структураи соҳавӣ боиси як андоза тағьир ёфтани психологияи ҳам роҳбарони партиявӣ, ҳам хоҷагӣ гардид. Инструктори ташкилотчӣ ба симои асосии аппарат табдил ёфт, ки ӯ мутасаддии фаъолияти ташкилоти партиявӣ оид ба масъалаҳои ташкилӣ, идеологӣ, иҷтимоию иқтисодӣ мебошад. Зимнан, таваҷҷуҳ ба ташкилотҳои ибтидоӣ ва имконияти ғун овардани қувваи комитети шаҳрии партия дар маҳал хеле афзуд. Ҷолиби диққат аст, ки ба даъватҳо дар бораи бевосита дар коллективҳои меҳнатӣ бурдани кори партиявӣ нигоҳ накарда, коркуиони аппарат бештар аз 80 фоизи вақти корашонро дар комитети шаҳрии партия мегузаронданд ва аз мизу телефон дур кардани онҳо хеле душвор буд.

Инструктор дар шароити таҷриба то 40 фоизи вақти кори худро бевосита дар ташкилотҳои партиявӣ гузаронд.

Хеле муҳим аст, ки аввалин шуда ба тарзу усулҳои нави кор ко-

тибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ баҳои мусбат додаид. Онҳо ёрнро дар ташкили кор ба хубӣ ҳис намуданд, аз ташвиши муроҷиат кардан ба якчанд коркуни комитети шаҳрии партия халос шуданд. Зеро акнун ҳамаи масъалаҳо бо як нафар коркун ҳал карда мешаванд.

Роли инструктор куллан тағьир ёфт, акнун вай на барои ахборот дар бораи вазъи корҳо, балки барои кори ташкилоти партиявӣ ва муҳити маънавию психологии коллектив баробари котиб масъул аст.

Бо ҳам омехта кардани вазифаҳои сиёсӣ ва хоҷагӣ, ки ба структураи соҳавӣ хос аст, хеле кам шуд. Тарзу усулҳои фармонфармоию фишороварӣ барҳам мехӯранд. Чизи асосӣ ин аст, ки мо дар шароити структураи нави аппарати партиявӣ таҷрибаи принципан нави фаъолияти амалиро ҳосил кардем. Дар баробари ин нокифоягии маҳорати касбии коркунони партиявӣ барои вазъиятро таҳлил намудан ва одамонро боварӣ бахшидану ташкил кардани онҳо бештар ҳис мешавад.

Партия дар асоси тавсияҳои Конференцияи XIX партиявӣ аз принципи истеҳсолӣ-соҳавии сохтмон ва фаъолияти аппарат, ки боиси тақсимшавии он аз рӯи соҳаҳои идоракунӣ гардид, даст кашид. Дар рафти маъракаи ҳисоботу интихобот структураи нави аппарати органҳои интихобӣ ташаккул ёфт, ки бояд таъсири онҳоро чун органҳои роҳбарии сиёсӣ тамин намояд.

Навсозии ҳозираи аппарати партиявӣ дар тамоми таърихи партияи мо калонтарин ва куллитарии буда, барои бартараф намудани таҳрифи бюрократии кори он ва органҳои интихоботиро иваз кардани вай, ки бо системаи маъмурию фармонфармоии роҳбарӣ алоқаманд аст, шароит фароҳам меоварад. Аммо имкониятҳои мавҷудаи ин процесси солимгардонӣ ҳанӯз пурра истифода бурда намешаванд. Ман ба ҳамаи проблемаҳо дахл карданӣ нестам, фақат ҳаминро гуфтаниам: дар аппарати комитети шаҳрии (районии) партия набудани ҷузъҳое, ки процессҳои иқтисодӣ ва иҷтимоиро дар коллективҳо, шаҳру районҳо пешгӯӣ карда, ба самаранокии шаклу усулҳои таъсиррасонии сиёсӣ ба онҳо баҳо диҳанд, ба мантиқ мувофиқ намеояд.

Нуктаи ленинииро дар бораи он, ки сиёсат ифодаи якҷояи иқтисодиёт аст, ба роҳбарӣ гирифта, усулҳои сиёсии кори партиявиро (боваркунонӣ, тарбия, ташкил...) низ бояд зимни таъсири онҳо ба иқтисодиёт баррасӣ намуд. (Мехоҳам қайд кунам, ки мо мафҳумҳои усулҳои сиёсии кори партиявӣ ва аҳамияти сиёсии ин ё он масъаларо бо ҳам омехта намекунем). Назорати сиёсии партияи ҳукмрон ба хоҷагии халқ комилан дуруст ва ба талаботи айём мувофиқ аст.

Дар айни ҳол барои он ки ба вазъият баҳои дурусти сиёсӣ диҳем ва ҳангоми зарурат ба он таъсир расонем, мо бояд ҳам аз ташкилотҳои поёнӣ ва ҳам аз органҳои болоии партиявӣ ахбороти пурраи доимӣ дошта бошем. Он гоҳ роҳбарони партиявӣ ҳангоми таҳлили сиёсии зуҳуроти ҷамиятӣ, вазифаҳои иҷтимоию иқтисодӣ, проблемаҳои илмию техникӣ, имкониятҳои омили инсонӣ гумроҳ намешаванд.

Ҳамин ҳолат, инчунин дар комитетҳои болоии партиявӣ барпо шудани шӯъбаҳои дахлдорро ба назар гирифта, мо се сектори ғайриштатӣ: иҷтимоию иқтисодӣ, аграрӣ, давлатӣ-ҳуқуқӣ ташкил кардем, ки ба онҳо инструкторони шӯъбаи ташкилӣ сарварӣ менамоянд. Кӯшиш мекунем, ки ин секторҳо ахбороти муқаррарӣ ва материали таҳлил дошта бошанд, зеро бидуни ин ба процессҳои иҷтимоию иқтисодӣ бо камоли кордонӣ роҳбарӣ кардан мумкин нест. Манбаи ин ахборотро асосан ҳисоботи органҳои статистикӣ, материалҳои комиссияи планкашии шаҳр ташкил медиҳанд. Мо аз корхонаю ташкилотҳо фақат дар мавридҳои ниҳоят зарурӣ ахборот талаб мекунем.

Албатта, бе ёрии фаъолон ба се нафар коркуни аппарат иҷро намудани вазифаҳон ба зиммаашон гузошташуда душвор аст. Бинобар ин ба онҳо 21 нафар инструкторони ғайриштатии комитети шаҳрии

партия, ки дар байнашон мутахассисони беҳтарин, котибони ташкилотҳои партиявии соҳаҳои хоҷагӣ ва маданӣ ҳастанд, кӯмак мерасонанд. Бо инструкторон доир ба ҷиҳатҳои гуногуни кори партиявӣ ҳар моҳ машғулиятҳои таълимӣ гузаронда мешаванд, онҳо дар аппарати комитети шаҳрии партия дар давоми як ҳафта кор карда, таҷриба меомӯзанд. Мо таъсисоти коркунони ғайриштатиро ҳамчун мактаби захираи кадрҳои роҳбарикунанда низ мешуморем.

Сектори иҷтимоию иқтисодӣ бо совети шаҳрии директорон, ки ба он аъзои бюрои комитети шаҳрии партия, директори заводи маъдани кӯҳӣ Ҳ. Темурҷонов роҳбарӣ мекунад, ҳамкории зич дорад. (Худи совети директорон аз бисьёр ҷиҳат як навъ роли Совети хоҷагии халқи хурдро иҷро менамояд). Сектори аграрӣ доимо ба совети котибони ташкилотҳои партиявии системаи комплекси агросаноатӣ такья мекунад. Сектори давлатӣ-ҳуқуқӣ бошад, бо совети мутобиқат ва котибони ташкилотҳои партиявии органҳои муҳофизати ҳуқуқ ҳамкорӣ менамояд.

Барои вусъат додани фаъолияти комитети шаҳрии партия оид ба самтҳои асосии кор 4 комиссия ташкил карда шудааст, аъзоёни комитети шаҳрии партия инчунин ба ҳайати 16 гурӯҳи корӣ дохил мешаванд. Аъзоёни бюрои комитети шаҳрии партия ғайр аз вазифаҳои бевоситаашон ҳалли масъалаҳоеро низ ба зимма гирифтаанд, ки онҳо барои шаҳр аҳамияти муайян доранд. Масалан, котиби якум бо масъалаҳои тараққиёти чорводорӣ ва истеҳсоли хӯроки чорво; котиби дуюм бо мутобиқ гардондани кори органҳои муҳофизати ҳуқуқ ва аҳли ҷамъият оид ба мубориза и зидди ҷинояткорӣ ва вайрон кардани ҳуқуқ; раиси комиҷроияи шаҳр бо тараққиёти базаи моддию техникии ташкилотҳои бинокорӣ машғул мешаванд. Ғайр аз ин ҳар корманди аппарати комитети шаҳрии партия яке аз проблемаҳои амалии рӯзмарраи барои сокинони Исфара муҳимро ҳал менамояд. Номгӯи чунин корҳо дар маҷлиси партиявии аппарат тасдиқ карда шудааст, ки ба иҷрои онҳо ташкилоти ибтидоии партиявии мо назорат мекунад.

Ман фақат ба баъзе ҷиҳатҳои татбиқи принципи ташкил ва фаъолияти аппарати комитети шаҳрии партия дахл намуда, меҳоҳам зарурати мустаҳкам кардани комиссияҳои партиявӣ ва тафтишот, зиёд кардани ҳуқуқу ваколатҳои онҳоро қайд намоям. Бисьёр хуб аст, ки дар ин конференция ба рафти санҷиши барпо кардани комиссияҳои назорату тафтишот дар як қатор ташкилотҳои партиявии мамлакат мароқи калон зоҳир карда мешавад.

Мо ба тарзи нав ва фаъолона амал карда, табиист, ки худро аз хато эмин намешуморем. Баъзе хатоҳо аз ҳоло ба назар мерасанд. Боварӣ дорам, ки бисьёр коркунони дигари комитетҳои шаҳрию районии партия мисли ман дараҷаи нокифояи бозсозии аппарати органҳои интихобии партиявиро ҳис мекунанд ва аз он қаноатманд нестанд. Бинобар ин иҷозат диҳед, мулоҳизаҳои худро мувофиқи ғояҳои Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ баён намоям.

Ман диққати шуморо ба шарҳу баёни асосҳои назариявии масъала банд накарда, бевосита модели онро зикр мекунам.

**Ба фикри ман, чунин чорабиниҳо мувофиқи мақсад мебошанд:**

**якум**, комитетҳои партиявии территориявиро аз ҷиҳати шумораи коркунон назар ба комитетҳои шаҳрию районии партиявии ҳозира 2—3 баробар камтар, яъне иборат аз 21—27 нафар интихоб бояд кард.

На бюрои комитетҳои шаҳрию районии партия, балки комитетҳои партиявиро ба органҳои ҳақиқатан кору роҳбарикунанда табдил додан лозим аст. Онҳо бояд ҳар моҳ на барои шунидани маърӯзаҳои ҳатмӣ ва муфассал, балки барои ҳалли масъалаҳо дар асоси таҳлил ва фикру мулоҳизаҳои аъзоёни комитет ҷамъ оянд, лоиҳаҳои альтернативии ҳуҷҷатҳоро дошта бошанд, масъалаҳои принципиалиро ном ба ном ба овоз монанд;

**дуюм,** бевосита дар конференция на бюро, балки котибони комитетҳои шаҳрию районии партия иборат аз 5—7 нафар (3 нафар котибони штатӣ ва камаш 2 нафар котибони корӣ) ҳамчун органи иҷроияю амрдиҳанда, ки кори комитетро таъмин менамояд, интихоб карда шаванд;

**сеюм,** дар Устави КПСС даъвати ҳарсолаи конференцияҳои партиявии территориявиро барои шунидани ҳисоботи комитетҳои шаҳрию районии партия, муайян иамудани роҳи сиёсӣ ва тасдиқи ваколати комитет ва котиботи он (бидуни маҳдуд намудани фоизи навшавии эҳтимолии ҳайати он) пешбинӣ кардан лозим аст.

Ғайр аз ин, дар баробари шӯъбаҳои ташкилӣ ва идеологӣ мавҷуд будани ҷузъи пурқуввати аналитикӣ зарур аст. Шумораи ҳайати аппаратро ихтисор ва моҳонаи коркунонеро, ки бо роҳбарии комиссияҳои комитети шаҳрии партия кор мекунанд, зиёд бояд кард. Ташкил намудани комиссияҳои пурқувввату мустақилн назорату тафтишот хеле зарур аст, ки онҳо камаш 3 нафар коркунони озод дошта бошанд.

Табиист, ки бисьёр саволҳо ба миён меоянд. Масалан, тартиби қабул ба партия, татбиқи чораҳои ҷавобгарии партиявӣ ва ғайра чи тавр бояд бошанд. Вале, агар мо, дар ҳақиқат тарафдори бозсозӣ ва демократиконии муносибатҳои дохилипартиявӣ бошем, роҳи ҳалли онҳо ёфт мешаванд.

Чаро барои пурра ҳал кардани ин масъалаҳо ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ имконият фароҳам овардан, дар сурати содир шудани хатоҳо ба комиссияи назорату тафтишот ҳуқуқи эътироз додан ё баъзе қарорҳоро ба муҳокимаи комитети шаҳрию районии партия гузоштан мумкин нест? Аксарияти куллии комитетҳои ибтидоии партиявӣ сазовори бовариаид. **Мӯътақидам, ки агар комилан ба тарзу усулҳои партиявию сиёсии роҳбарӣ гузашта, аз қолабҳои кӯҳнаи тафаккуру амалиёт қатъиян даст кашем ва бо чораҳои нимкора қонеъ нашавем, корамон пеш хоҳад рафт.**



# УСЛУБИ КОРРО ВАЗЪИЯТ ИЛҚО МЕКУНАД

**М. ҚАЙЮМОВ,**
**котиби комитети партиявии комбинати абрешими Ленинобод**

КОМБИНАТИ мо аз 1 январи соли 1987 дар шароити нави хоҷагидорӣ кор мекунад. Ислоҳоти иқтисодӣ ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёти коллектив дахл намуд ва, аз ин рӯ, тамоми процесси серҷиҳатаи дигарсозӣ дар мадди назари доимӣ ва амалиёти ташкилоти партиявӣ қарор дорад.

Кори партиявӣ мутобиқи шароити нави хоҷагидорӣ тағйир ёфта, бо шаклу усулҳои нав ғанӣ мегардад ва самтҳои нави афзалиятнок пайдо мекунад. Ҳозир комитети партиявӣ ҷидду ҷаҳди коммунистонро ба рафъи бефаъолиятӣ, рӯҳияи тайёрхӯрин қисми муайяни коркунон, ба қавӣ гардондани ҳисси хӯҷаинн истеҳсолот дар звеноҳои поёнии коллективи меҳнатӣ, вусъати минбаъдаи ташаббусу ғайрат равона менамояд.

Ҳарчанд дар зарфи ду солн аз рӯн усули нав кор карданамон аз хусуси самаранокӣ хулоса баровардан душвор мебошад, ба ҳар ҳол зикр кардан мумкин аст, ки фаъолияти меҳнатию ҷамъиятии одамон вусъат ёфта, онҳо ба кор эҷодкорона муносибат мекунаид. **Ва, аз ҳа-**

**ма асосиаш, дар коллектив ҳаминро дарк кардаанд, ки барои тараққиёти** иқтисодию иҷтимоии коллектив бояд худи вай маблағ пайдо кунад, **афзоиши даромади корхона ба беҳдошти некӯаҳволии ҳар меҳнаткаш бевосита таъсир расонад.**

Мо боварӣ ҳосил кардем, ки бидуни тайёрии ҷиддӣ ба бомуваффақият ҷорӣ намудан ва амал кардани механизми хоҷагӣ умед бастан мумкин нест. Комитети партиявӣ ва маъмурият ба вазъияти комбинат баҳои ҳақиқӣ дода, омӯхтанд, ки дар куҷо ва дар кадом ҷузъ барои гузаштан ба ҳисоби хоҷагии дохили истеҳсолӣ шароити зарурӣ мавҷуд аст. Ин ҷо мо кӯшидем аз маъракабозӣ, аз амалияи ба қарибӣ ҷойдошта даст кашем, ки ҳама «коллективона» аввал ба усули звеной, сипас ба шакли бригадавии ташкил ва додани музди меҳнат мегузаштанд ва ғайра. Акнун дар комбинати мо дар ҷое ба усули мазкур мегузаранд, ки барои ин заминаҳои дорои характери сиёсӣ, иқтисодӣ, ташкилӣ ва психологӣ омода гардидаанд. Дар цехи ресандагии фабрикаи калобаресӣ ва цехи пиллакашии № 3 фабрикаи пиллакашӣ маҳз чунин вазъият ба амал омад. Дар цехи ресандагӣ 3 бригада ва дар цехи сеюми пиллакашӣ 16 бригадаи типи нав мавҷуд аст. Комитети партиявӣ мекӯшад, ки кори навоварон дар мадди назари тамоми коллективи комбинат бошад, зеро таҷрибаи онҳо афкори ҷамъиятиро дар бораи ҳисоби хоҷагӣ ташаккул медиҳад. Талаб аз коммунистони дар участкаҳои дар асоси ҳисоби хоҷагӣ коркунанда хеле зиёд шуд. Мо масъалаҳои роли пешоҳангии онҳоро ба муҳокимаи комитети партиявӣ, бюрои ташкилотҳои цехии партиявӣ мегузорем, ҳисоботи коммунистонро мешунавем, то бидонем, ки онҳо роли пешоҳангии худро дар коллективҳои ҳисоби хоҷагӣ чӣ тавр ба амал бароварда, чунин муҳити маънавие муҳайё месозанд, ки он ба кори дар одамон ташаккул додани тафаккури нав, муносибати дилсӯзона ба истеҳсолот мусоидат намояд.

Шунидани ҳисоботи аъзои КПСС Н. Бобоҷонова маҳз ҳамин тавр сурат гирифт. Мо ба ӯ гуфтем: «Медонем, ки шумо нағз кор мекунед, вале ин моро қоиеъ намегардонад. Мо мавқеи шуморо дар бозсозии иқтисодиёт ва таъсири идеявию сиёсии шуморо ба рафиқони ҳамкоратон донистан мехоҳем». Ва бояд гуфт, ки ӯ аз ин хел гузошта шудани масъала дар ҳайрат намонд, зеро то ҳол чунин мепиндоштанд, ки агар коммунист супоришоти истеҳсолиашро иҷро намояд, пас бо ҳамин ӯ роли пешоҳангии худро низ комилан ба ҷо меорад.

Ҳанӯз то маҷлиси бюро фикру мулоҳизаҳои ҳамкорони Бобоҷоноваро таҳлил карда баромада, ошкор сохтем, ки баъзеи онҳо моҳияти вазъияти навро чандон намефаҳманд, вай бошад, ҳамчун аъзои партия барои дуруст фаҳмиданашон кӯмак нарасондааст. Мо инро ба Бобоҷонова гуфтем ва ӯ дар кори минбаъдааш ин эродро ба ҳисоб гирифт.

**Аз ин ҷо хулоса мебарояд, ки, якум, роли пешоҳангии коммунистонро мо бояд амиқтар аз рӯи меъёрҳои шароити бозсозӣ баррасӣ намоем ва, дуюм, дар шароити ҳисоби хоҷагӣ, ки барои вусъати омили инсонӣ имконияти калон пайдо мегардад, бидуни эҳсои рӯҳияи одамони атроф ба роли пешоҳангии коммунист баҳо додан мумкин нест. Комитети партиявӣ мақсад дорад дар оянда мулоҳизаи бепартиявиёни бевосита бо коммунист муносибат доштаро дар тавсифномааш зикр намояд.**

Мо дар назди умури иқтисодӣ вазифа гузоштем, ки аз панду дастурдиҳӣ даст кашида, ба звеноҳои поёнӣ равад ва **дар ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагии дохилиистеҳсолӣ ширкат варзад.** Аъзоёни комитети партиявӣ ва сармутахассисони умури иқтисодӣ ҳар сари чанд вақт бевосита дар фабрикаҳо бо коргарону мутахассисон мулоқот намуда, мақсаду вазифаҳои ислоҳоти куллии иқтисодиро фаҳмонда медиҳанд. Вале пеш аз ин ба ҳар кадоми мо, фаъолони партиявӣ, лозим омад ба моҳияти ин усули нави иқтисодӣ чуқур сарфаҳм равем, вагарна аз

хусуси ягон хел роли пешоҳангӣ ҳоҷати гуфтан набуд. Комитети партиявӣ ташаккул додани тафаккури иқтисодии истеҳсолотчиён, даст кашидан аз қолабҳои кӯҳнаро, ки аз рӯи онҳо одамон на ҳамчун хӯҷаин, балки ҳамчун иҷрочиёни муқаррарӣ бо амру фармони сардорон ва ташкилотҳои болой амал мекарданд яке аз вазифаҳои муҳимтарини роҳбарии партиявӣ-сиёсӣ мешуморад.

Албатта, на ҳамаи корҳоямон барор мегиранд. Моро лозим меояд психологияи солиёни зиёд ташаккулёфтаро тағьир диҳем, бо камоли таҳаммул афзалияти усули навро фаҳмонда, паҳндаҳои таҷрибаи пешқадамро тарғиб намоем. Дар маҳалҳо муҳокима намудани проблемаҳои ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагӣ барои мо қоида шуда мондааст. Ба хулоса омадем, ки бевосита худи ҷузъҳои поёнии истеҳсолӣ—бригадаҳо бояд мактаби амалии ҳисоби хоҷагӣ гарданд. Татбиқи тадбирҳои муайяншударо назорат мекунем. Ин алалхусус барои он муҳим аст, ки дар комбинат бисьёр ҷузъҳо ҳисоби хоҷагии дохилиистеҳсолиро ҳанӯз аз худ накардаанд. Бо ҳамин мақсад бо ташаббуси комитети партиявӣ структураи таълими умумии иқтисодӣ таҷдиди назар намуда, таълими зинагӣ ҷорӣ карда шуд. Пеш аз ҳама ба таълими кадрҳои звенои миёна шурӯъ намудем, то ки онҳоро бо асосҳои назарияи тарзи нави хоҷагидорӣ шинос гардонем ва ҳамин тариқ мо онҳоро ба тарғиботчиёни донишҳои иқтисодӣ дар ҷузъҳои истеҳсолӣ табдил медиҳем. Акнун дар онҳо амалия бо назарня тақвият дода мешавад. Онҳо аз истеҳсолот дур нашуда, бевосита дар ҷойҳои кор таълими иқтисодӣ медиҳанд, ки ин натиҷаҳои хуб мебахшад. Одамон ба кор дигар хел муносибат мекардагӣ шуданд. Инак, бо ҷидду ҷаҳди худи коргарон ва тавассути робитаи эҷодӣ бо роҳбарону мутахассисон хеле такмил додани истеҳсолот муяссар гардид, ки ин ҳосилнокии меҳнатро 4,5 фоиз афзун намуда, иҷрои ӯҳдадориҳои шартномавиро дар назди маҳсулотфиристонандагон устувор гардонд ва дар натиҷа дар зарфи ду сол 78,1 миллион сӯм фоида ба даст омад.

**Бозсозии иқтисодӣ дар комбинат моро водор намуд, ки структураи ташкилоти партиявиро мувофиқи тарзи нави хоҷагидорӣ тағьир диҳем. Агар пештар як гурӯҳи партиявӣ коммунистони тамоми участкаро дарбар мегирифта бошад, ки ин кори партиявиро хеле мушкил мегардонд, пас акнун гурӯҳҳои партиявӣ мувофиқан дар бригадаҳои ҳисоби хоҷагӣ барпо карда мешаванд.** Ин пеш аз ҳама имкон медиҳад, ки талабот аз коммунистон барон участкаи муайяни кори партиявӣ зиёд ва таҳлили таъсири партиявии онҳо дар маҳалҳо сабук карда шавад. Вале ин танҳо ибтидои кор аст. Мо бояд бисьёр корҳоро ба ҷо оварем, то муваффақ гардем, ки дар ҳама ҷо процесси ҷоришавии муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ бо таъсири партиявӣ фаро гирифта шавад. Ва ин ҷо рӯирост бояд гуфт, ки ин кор камбудиҳои зиёд дорад, на ҳамаи коммунистон ҳанӯз ба идеяи ислоҳоти куллии иқтисодӣ пурра сарфаҳм рафтаанд, шахсони ҷудогона баъзан чунин тамоюле зоҳир менамоянд, ки агар рафъ карда нашаванд, **ҳатто ҳини муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ** ба карахтӣ оварда расонданашон мумкин аст.

Ба муносибати тафриқаи вазифаҳои органҳои партиявӣ ва хоҷагӣ, ба усулҳои сиёсии роҳбарӣ гузаштани ташкилотҳои партиявӣ тавсияи рӯзномаи маҷлисҳои комитети партиявӣ ва маҷлисҳои партиявӣ низ тағьир меёбад. **Ин, рафиқон, расмияти оддӣ не, балки тарзи тағьири тасаввуроти кӯҳнаи худи коммунистон дар бораи роли пешоҳангии худ мебошад.**

Маҷлиси васеи комитети партиявӣ, ки дар он масъалаи вазифаҳои коммунистон дар бобати таъмини партиявӣ-сиёсии кори бомуваффақияти коллектив дар шароити нави хоҷагидорӣ баррасӣ гардид, пурҷӯшу хурӯш гузашт. Чунин тавсияи рӯзнома аз пештарааш, ки мо вазифаҳои сирф истеҳсолиро муҳокима намуда, бо ҳамин вазифаи маъмуриятро иҷро мекардем, куллан фарқ дорад.

Ё худ мисоли дигар. Дар маҷлиси гурӯҳи партиявии цехи сеюми пиллакашии фабрикаи пиллакашӣ масъалаи ташаббуси навоваронаи коммунистонро дар бригада оиди ҷорӣ намудани технологияи нави истеҳсолот муҳокима намуданд. Ин гурӯҳи партиявӣ ба масъалаи парвардани муносибати дилсӯзона ба кор диққати ҷиддӣ медиҳад. Ин ҷо одамонро умумияти манфиатҳо муттаҳид мегардонад, музди кор мувофиқи коэффициенти иштироки меҳнатӣ тақсим карда мешавад, яъне принципи адолати иҷтимоӣ амал мекунад, ки ин муҳити нисбат ба якдигар сахтгиру серталаб будан ва кӯмаки ҳамдигарро ба вуҷуд меорад. Бригада супоришҳояшро аз рӯи ҳамаи нишондиҳандаҳои техникию иқтисодӣ ба ҷо меорад. Комитети партиявӣ таҷрибаи кори гурӯҳи партиявии ин бригадаро маъқул донист ва ҳозир онро дар дигар гурӯҳҳои партиявӣ паҳн карда истодааст. Зимнан, дар асоси баҳои он мо мебинем, ки чи сон дар дигар гурӯҳҳои партиявӣ имконияти ин звенои зарбдори партиявиро кам истифода мебаранд. Ба ин муносибат мехостам ба тариқи мубодилаи таҷриба фикри рафиқонро аз ҳамин хусус бишнавам, ки чӣ тавр тафовути хоси байни гурӯҳи партиявӣ ва ташкилоти цехии партиявӣ бояд пурратар ба ҳисоб гирифта шавад. Ба назарам, ин масъала мутобиқи шароити нави хоҷагидорӣ таҳлили муфассалро тақозо дорад, чунки бисьёр вақт кори ин звеноҳои мухталифи партиявӣ як хел фаҳмида мешавад. Маълум аст, ки натиҷаҳои фаъолияти ҳар кадом коллектив бевосита ба камолоти сиёсӣ ва салоҳияти звенои роҳбарикунанда вобаста аст. Ҳозир, ки вазифаҳои мураккабу аз бисьёр ҷиҳат навро иҷро кардаи лозим меояд, ин сифатҳо аҳамияти махсус пайдо мекунанд. Бинобар ҳамин ҳам ташкилоти партиявӣ ба такомули кори байни кадрҳо ва ташаккули захираи онҳо диққати аввалиндараҷа медиҳад. Барои ташкили чунин захира комитети партиявӣ ба ташкилотҳои цехии партиявӣ тавсия дод, ки одамонро дар рафти вазифаҳо ва супоришҳои партиявиро ба ҷо овардани онҳо омӯхта, сипас тавсифномаи онҳоро дар маҷлиси партиявӣ, маҷлиси коллективи меҳнатӣ муҳокима ва тасдиқ намоянд.

Рӯйхати захираи кадрҳои ба номенклатураи комитети партиявӣ дохилшаванда дар газетаи бисьёртеъдоди «Абрешимчии пешқадам» чоп карда шуд. Барои собит намудани таъсири захираи кадрҳо комитети партиявӣ ҳамроҳи маъмурият қарор доданд, ки ҳангоми набудани роҳбарон (отпуски меҳнатӣ, командировка) ба ин вазифаҳо танҳо аз ҳисоби захира таъин карда шаванд, на ин ки аз ҷумлаи ҷонишинони онҳо, ки одатан ҳамин тавр карда мешуд. **Ба ҳамин тариқ, иродаи коллективи ҷузъи истеҳсолот, ки ҳанӯз ҳангоми ташаккули захира ифода ёфта буд, ба ҷо оварда мешавад.**

Ҳамаи роҳбарони ҷузъҳои структурии комбинат дар асоси конкурс, дар маҷлисҳои коллективи меҳнатӣ интихоб карда мешаванд. Демократиконӣ дар кори оид ба кадрҳо баъзан ба таври манфӣ низ зуҳур меёбад: коллектив роҳбари барояш «қулай», шахсеро интихоб мекунад, ки вай нисбат ба тобеон сахтгиру серталаб нест. Чунин ҳодиса, масалан, бо интихоби сардори цехи калобаранги кунии фабрикаи калобаресӣ А. Шодмонов, собиқ устои сменагии цех рух дод. Як соли кор дар шароити нави хоҷагидорӣ ба одамон итминон бахшид, ки ин шахс ба вазифаи роҳбарӣ мувофиқ нест ва акнун худи коллектив, ки ӯро интихоб намуда, ба мӯҳлати 5 сол ваколат дода буд, аз нав интихоб намудани роҳбарро талаб мекунад, чунки дар цех зуд-зуд ҳодисаҳои вайрон шудани интизоми меҳнат рӯй доданд, нишондиҳандаҳои истеҳсолӣ бад ва музди кор кам шуданд.

**Ин мисол касро аз ҳамин хусус ба андеша водор мекунад, ки ташкилоти партиявӣ дар чунин вазъият бояд ба одамон самимонаю холисона фаҳмонда диҳад, ки ба вазифаи роҳбарӣ на шахсони иродаи вайронкоронро баҷооранда, балки одамони босалоҳият, дурандешу ботадбир, принципнокро пешбарӣ намудан муҳим аст.** Кори партиявӣ

кор бо одамон аст ва ин ҷо омили асосӣ **мурочиат ба шахсияти мушаххас аст,** на умуман ба «омма», чунон ки пештар ҳамин тавр буд.

Дар яке аз маҷлисҳои комитети партиявӣ аз хусуси зарурати барҳам додани амалияи бидуни баҳои партиявии фазилатҳои корӣ, ахлоқӣ ва сиёсии коркунони инженерӣ-техникӣ аз як вазифа ба вазифаи дигар гузарондани онҳо қатъӣ масъала ба миён гузошта шуд. Зимнан, мо ба ҳуқуқи дахлнопазири назорати партиявӣ ба фаъолияти маъмурият такья намудем. Комитети партиявӣ коммунистонеро ҳарҷониба дастгирӣ менамояд, ки оиҳо роҳбаронро водор менамоянд дар бораи оянда чуқур фикр карда, дар назди худ ва коллектив вазифаҳои калон гузоранд ва ин ҷо дастгирии партиявии танқиди одилонаи хоҷагидорони фориғбол роли муҳим мебозад. Чунончи, дар яке аз маҷлисҳои комитети партиявӣ як қатор шахсони мансабдор сахт танқид карда, ҷонишини саринженер коммунист Л. М. Хан барои суст кардани назорат ба иҷрои тадбирҳои куллан беҳтар намудани сифати маҳсулот огоҳонида шуданд. Ба роҳбарияти комбинат тавсия шуд, ки масъулияти ҷонишини директори генералӣ оид ба сифат Б. Ю. Мушеев ба тариқи маъмурӣ муҳокима карда шавад. Худи ҳаёт водор мекунад, ки аз роҳбарон бо камоли кордонӣ аз рӯи самтҳои мушаххаси фаъолияти истеҳсолӣ талаб намоем. Танҳо бо ҳамин роҳ тараққиёти иҷтимоию иқтисодии коллективро тезонидан мумкин аст. Масъулияти бовар кунондан ва ба иҷрои вазифаҳо сафарбар намудани одамон рафъи тасаввуроти кӯҳна, ки гӯё ба ҷои ту дар боло фикр мекарда бошанд, парвардани ҳисси хӯҷаин, **вусъати ташаббус** пеш аз ҳама ба зиммаи коммунистон гузошта мешавад. Мо асоси муносибатҳои навро ба татбиқи назорати партиявӣ ба фаъолияти маъмурият дар ҳамин мебинем, ки зимнан, дар шароити нави хоҷагидорӣ вай ҳам таҷдиди назар карданро тақозо дорад.

Механизми нави хоҷагидорӣ водор месозад, ки боз ҳам пеш равем. Аммо дар мо проблемаҳое мавҷуданд, ки баробари гузаштаи ба ҳисоби хоҷагӣ беш аз пеш ҷиддӣ гардида, ба ҳаракатамон мамониат мерасонанд. Таъмин набудан бо хелҳои ҷудогонаи ашьёи хом, масолеҳ ва рангворӣ, ба ҷо наовардани планҳои фиристодани онҳо ба коллективҳои меҳнатӣ имкон намедиҳанд, ки ҳуқуқҳои ҳисоби хоҷагиро самаранок истифода баранд, чунки дар сурати таъмин набудан бо рангвору ашьёи хоми зарурӣ онҳо наметавонанд ба фабрикаҳои дӯзандагӣ ва ташкилотҳои савдо молҳои дар шартнома муқарраршударо фиристанд, ки ин боиси афзудани ҷарима гардида, ба натиҷаи ниҳоӣ, фоида ва, аз ин рӯ, ба беҳбуди коллектив таъсири манфӣ мерасонад.

**Ман аз ин хусус на ҷуи умуман дар бораи камбудию нуқсонҳои хоҷагӣ, балки маҳз дар ҷараёни мавзӯи баромадам «Дар бораи бозсозии кори партиявӣ дар шароити нави хоҷагидорӣ» сухан мегӯям. Ин ҷо чӣ хулоса баровардан мумкин аст? Робитаи ташкилотҳои партиявии зинаҳои мухталиф: комбинат, корхонаҳои молу масолеҳфиристонанда, корхонаҳои истеъмолкунанда ва ташкилоти партиявии Вазорат вуҷуд надорад.** Боиси тааҷҷуб аст, ки мо, котибони комитетҳои партиявии корхонаҳо, котиби ташкилоти партиявии Вазорат ва умуман ба соҳа чӣ сон таъсири партиявӣ расондани ин ташкилоти партиявиро намедонем. **Назорати партиявие зарур аст, ки тамоми соҳаро фаро гирад. Шояд машварати котибони соҳаро гузарондан** ва дар он проблемаҳоро низ ҳал намуда, дар бораи ҳамкории ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ аҳду паймон кардан ба мақсад мувофиқ аст.

Бозсозии кори партиявӣ мутобиқи шароити нави хоҷагидорӣ процесси серҷиҳата мебошад ва он муттаҳид сохтани ҷидду ҷаҳди эҷодии ҳамаи коммунистонро тақозо дорад. Ҳозир комитети партиявӣ диққати ташкилоти партиявии комбинатро ана ба ҳамин ҷалб мекунад. Худи ҳаёт боз бисьёр тарзу усулҳои наву муфиди корро ба миён меоварад.



# АЙЁМИ ҶУСТУҶӮ

**Л. ЛИДЕРМАН,**
**котиби комитети партиявии фабрикаи ҷӯроббофии Душанбе**

ЁД ДОРАМ, ки чи тавр дар коллективи мо Қонуни СССР дар бораи корхонаи давлатӣ гарму ҷӯшон ва манфиатдорона муҳокима гардид. Он вақт моҳияти аксари таклифҳо аз он иборат буд, ки ҳангоми ҳалли масъалаҳои муҳими истеҳсолию иҷтимоӣ фикру мулоҳизаҳои тамоми коркунонро комилан ба инобат гирифта, дар шароити ҳисоби хоҷагӣ ва худмаблағгузорӣ барои инкишофи ташаббус ва мустақилияти онҳо ҳамаи шароитро муҳайё сохтан зарур аст. Дар масъалаи ҳайати совети коллективи меҳнатӣ низ бисьёр баҳс карданд. Бо ташаббуси комитети партиявӣ барои тайёр намудани лоиҳа дар бораи совети коллективи меҳнатӣ гурӯҳи махсуси корӣ ташкил шуд. Сипас лоиҳа дар ҳар цех, шӯъба муҳокима гардид. Ба ҳайати совет 33 нафар намояндагони миллатҳои гуногун интихоб шуданд, ки 21 нафарашон коммунист мебошанд. Ба фикрам, худи ҳамин факт аз обрӯи баланди аъзоёни партия дар корхона гувоҳӣ медиҳад. Ва комилан қонунист, ки ҳозир комитети партиявӣ дар алоқамандии зич бо совети коллективи меҳнатӣ кор мекунад.

Ин ҳамкорӣ амалан чӣ тавр аст? Мисол меорам. Дар маҷлиси комитети партиявӣ мо масъалаи имконпазирии ба иҷора гузарондани корхонаро муҳокима намудем. Ба мутахассисони фабрика таклиф намудем, ки дар асоси таҷрибаи дар мамлакат ва республика андӯхташуда ба иҷора гузаштанро аз ҷиҳати иқтисодӣ асоснок кунанд, фаъолони партиявиро бошад, бо мақсади ба одамон сӯҳбат гузаронда ну фаҳмонда додани моҳияти масъала ба участкаю бригадаҳо фиристодем. Сипас ҳалли қатъии масъала ба ихтиёри совети коллективи меҳнатӣ дода шуд.

Оре, комитети партиявӣ беш аз пеш мефаҳмад, ки вазифаи он ба ҳалли масъалаҳои иҷтимоию иқтисодӣ на бо роҳи дахолат, балки тавассути маслиҳату машварат таъсир расондан аст. Мо аз муҳокимаи маҳдуди вазифаҳои соф истеҳсолӣ даст кашидем ва акнун онҳоро аз нуқтаи назари масъулияти коммунистоне муҳокима менамоем, ки иҷрои ин вазифаҳо ба зиммаи онҳо гузошта шудааст. Ба масъалаҳои дорои характери идеологӣ, иҷтимоӣ, тарбиявӣ, масалан, роли аъзои партия дар беҳбуди тарбияи меҳнатӣ, ахлоқӣ ва атеистӣ, мустаҳкам намудани интизоми меҳнат дар фабрика, тадбирҳои баланд бардоштани роли гурӯҳҳои партиявӣ ва амсоли инҳо бештар диққат медодагӣ шудем. Дар маҷлисҳои партиявӣ бошад, баробари дигар масъалаҳои муҳим, масъалаҳои марбут ба нормаҳои ахлоқии ҳаёти умумии социалистӣ, одоби муносибати байниҳамдигарӣ, ташкили истироҳати бофароғат ва истифодаи вақти холиро мавриди муҳокима қарор медиҳем.

Чунин ҷиҳати нави фаъолияти ташкилоти партиявиро низ қайд кардан мехостам. Як сол қабл аз ин роҳбарони корхонаро аз ҷумлаи коммунистон дар ташкилотҳои цехии партиявӣ ба қайди партиявӣ гузоштем. Ба итминони мо, ин ба онҳо имкон медиҳад, ки аз ҳаёти ҷузъҳои поёнии истеҳсолот муфассалтар воқиф гашта, бо меҳнаткашони қаторӣ беҳтар шинос шаванд. Ба фикрам, ба коркунони аппарати комитети районии партия лозим аст ба ин ташаббуси коммунистони фабрика пайравӣ намоянд, хусусан ки дар мамлакат аллакай чунин таҷриба мавҷуд аст.

Бозсозӣ ҳамчунин моро водор намуд, ки муносибатамонро бо ташкилотҳои ҷамъиятии корхона такмил диҳем. Барои фориғ гаштан аз фармонфармоӣ ва тақлиду такрор дар кор комитети партиявӣ якҷоя бо совети коллективи меҳнатӣ, комитети иттифоқи касаба, комитети комсомол доираи масъалаҳоеро муайян кард, ки ҳар кадом ташкилоти ҷамъиятӣ бо онҳо машғул мешавад.

Ин ҷо саҳву нофаҳмиҳо низ ҷой доштанд. Ба муносибати демократиконии кори оид ба кадрҳо баъзан чунин овозҳо низ ба гӯш мерасиданд: роҳбарро акнун худи коллектив интихоб мекунад, бинобар ин ташкилоти партиявӣ набояд ба он дахолат намояд. Оре, бо роҳи фармонфармоии маъмурӣ дахолат кардан норавост, вале ташкилоти партиявӣ вазифадор аст, ки дар гузаронидани сиёсати оид ба кадрҳо иштирок намояд. Боре мо ин корро ба ҳоли худ гузоштем. Тавре шуд, ки дар яке аз цехҳо раиси совети коллективи меҳнатӣ шахсе интихоб гардид, ки ӯ бо роҳи муттасил танқид кардани роҳбарият ва ба тамоми амалиёти он норозигӣ баён намудан дар байни коллектив ба осонӣ эътибор пайдо кард. Аммо, азбаски ӯ ба қадри кофӣ қобилияти ташкилотчигӣ ва донишу малака надошт, аз ӯҳдаи вазифаи раисии совети коллективи меҳнатӣ набаромад ва худи коллектив дар бораи ба ҷои ӯ интихоб кардани каси дигар масъала гузошт.

Дар хотима таклиф кардан мехостам, ки дар советҳои коллективҳои меҳнатӣ **гурӯҳҳои ғайриуставии партиявӣ** барпо карда шаванд. Ба назарам, барпо гардидани чунин гурӯҳҳои партиявӣ ба афзудани масъулияти коммунистони совети коллективи меҳнатӣ барои дар амал татбиқ намудани сиёсати иқтисодии партия мусоидат мекунад.



# КОМИТЕТИ ПАРТИЯВИИ РАЙОН ВА ТАШКИЛОТИ ИБТИДОИИ ПАРТИЯВӢ

**Б. МИРҶОНОВА,**
**котиби якуми комитети партиявии райони Ишкошим**

ДАВРАИ карахтӣ ба фаъолияти звеноҳои поёнии партия низ нақши худро гузошт. Таҳлили дар арафаи съезди XXVII КПСС гузарондашуда нишон дод, ки барои кори онҳо шаклпарастӣ, расмиятчигӣ ва дар як вақт тамоман набудани мустақилият ва эҷодкорӣ хосанд. Шумораи зиёди коммунистон аз кори фаъолонаи ҷамъиятӣ дур шуда, ба ҳаёти партиявӣ мароқ зоҳир намекард. Ин ҳодиса пеш аз ҳама аз он сабаб рух дод, ки мо, коркунони партиявӣ, аъзоёни бюрои комитети районии партия, аз кори ташкилӣ-партиявӣ ва идеологӣ дур гардида, бештар бо проблемаҳои хоҷагӣ, ҳалли масъалаҳои истеҳсолӣ шуғл варзидем. Зимнан, бисёр вақт манфиатҳои меҳнаткашони мушаххасро ба эътибор намегирифтем, ба таъмини суръати зарурии тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ диққат дода намешуд. Танҳо дар мавридҳои ҷудогона барои баланд бардоштани роли ташкилотҳои ибтидоӣ, цехӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ тадбирҳои амалӣ андешида мешуданд.

Комитети районии партия ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ миқдор ва номзадии дилхоҳи шахсони ба партия дохилшавандаро қатъӣ амр намуда, риояи пурраи статистикаи аз боло муайяншударо дар бобати ба органҳои роҳбарикунанда пешбарӣ намудани номзадҳо талаб мекард. Ҳар як ҳодисаи риоя нашудани ин вайрон кардани роҳи комитети районии партия ҳисоб меёфт. Баъзан кор аз ин ҳам бемаънитар

мешуд, барои зиёд кардани шумораи кадрҳо аз ҳисоби занон дар беморхонаи маркази район ва як қатор мактабҳо занони дорои маълумоти миёна, бисьёр вақт нафақахӯрони таҷрибаи кори партиявӣ надошта ва дар коллективашон сазовори обрӯю нуфуз набуда котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ интихоб мегардиданд. Вале дар ҳисобот ҳама корҳо ба ҷо буданд. Бинобар ин ба кори комитет ё бюрои партиявӣ маҳз аз рӯи ҳисобот ва риояи статистика баҳо дода мешуд.

Табиист, ки дар чунин вазъият на ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ роли сарвари сиёсии коллективҳои меҳнатиро ба ҷо оварда метавонистанд. Ҳам ба дараҷаи дилхоҳ ба роҳ монда натавонистани кори партиявӣ, ҳам ғайрикофӣ будани ташаббуси фаъолони партиявӣ ва ҳам саҳву хатоҳо дар хоста гирифтани котибон таъсири манфӣ мерасонданд.

Чунин савияи роҳбарӣ ба звеноҳои поёнии партия ба талаботи бозсозӣ мувофиқ набуд ва на комитети партиявии районро қонеъ мегардонду на ташкилотҳои ибтидоиро. Масъалаи рафъи усулҳои маъмуриву фармонфармоӣ, ба роҳ мондани муносибатҳои нави байни комитетҳо ва ташкилотҳои партиявӣ ҷиддӣ меистод. Васояти майда-чуйда, зӯран гузаронидани фикру ақидаи худ, махсусан амру фармон, мебоист абадӣ барҳам мехӯрданд. Замон аз ҳарвақта дида бештар талаб мекард, ки роли партия, ҳамаи звеноҳои он — аз гурӯҳҳои партиявӣ то КМ КПСС, ҳар коммунист дар таъмини тараққии бомуваффақияти ҷамъиятамон баланд бардошта шавад. Комитети районии партия, бюрои он инро ба назар гирифта, диққати асосиро ба такомулоти фаъолияти сиёсӣ, ташкилотчигӣ ва идеологии ҳамаи звеноҳои ташкилоти партиявии район ҷалб карданд. Мо дар наздамон вазифа гузоштем, ки коммунистонро дар маҳалҳо аз ҳолати маъмулгаштаи бепарвоию бефаъолиятӣ баровarда, майлу мароқашонро ба кори ҷамъиятӣ аз нав бедор кунем. Барои расонидани кӯмак ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, котибон ва ташкилотчиёни навинтихобшудаи гурӯҳҳои партиявӣ маҷмӯи тадбирҳо андешидем, ки онҳо ҳозир амалӣ гардонда мешаванд.

Чунон ки маълум аст, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ органҳои роҳбарикунандаи партиявиро бо омма узван пайваст мекунанд. В. И. Ленин роли онҳоро дар структураи умумии партия қайд намуда, навишта буд: «Ҳар ячейка ва ҳар комитети коргарии партиявӣ барои кори агитационӣ, пропагандистӣ ва амалии ташкилии байни омма бояд пункти такьягоҳӣ бошад». Таъмини маҳз ҳамин талабот асоси кори аппарати комитети партиявии район бо ташкилотҳои поёнии партиявӣ гардид.

Мо амалияи тайёр кардану гузаронидани маҷлисҳои умумии партиявиро низ тағьир додем. Ҳоло коркунони аппарат бо сардории котиби комитети районии партия ё дигар аъзои бюро барои тайёр намудани маҷлисҳои партиявии ташкилотҳои поёнӣ фаъолона ва амалан кӯмак мерасонанд. Ба ин кор аъзоёни комитети районии партия, коммунистони қаториро бештар ҷалб мекунем. Таклифу эродҳои дар маҷлисҳо баёнёфта, чун қоида, ҷамъбаст карда, барои амалӣ гардидани онҳо тадбирҳо андешида, ба иҷрояшон назорат карда мешавад. Дар пленумҳо, маҷлисҳои бюрои комитети партиявии район ва комитетҳои партиявӣ шунидани ҳисоботи котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, коммунистони роҳбар, аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии комитети районии партия ба ҳукми анъана даромада истодааст. Зимнан, мо мекӯшем, ки мавзӯи ҳисоботро пешакӣ муайян кунем. Пеш аз он одатан вазъи корхо дар коллектив ва ташкилоти партиявӣ муфассал ва ҳамаҷониба омӯхта мешавад.

Чунин далелро ёдовар шудан ҷоиз аст, ки вақтҳои охир дар сурати умуман ба таври назаррас кам шудани миқдори масъалаҳои дар маҳалҳо муҳокимашаванда вазни қиёсии масъалаҳое низ афзуд, ки бо такомулоти тарзу усулҳои роҳбарии партиявӣ, сиёсӣ, кори оид ба кадрҳо, навсозии фаъолияти органҳои советӣ, вусъати ошкорбаёнӣ, такми-

ли муносибатҳои интернационалӣ ва тарбияи ахлоқӣ бевосита алоқаманданд.

Бо мақсади баланд бардоштани обрӯю нуфузи маҷлисҳои партиявӣ, ба кору бор ва ташвишу тараддуди коммунистон бештар ҷалб намудани қисми бепартиявии коллективҳои меҳнатӣ гузаронидани маҷлисҳои кушоди партиявиро ба ҳукми қоида даровардем. Ин ба муҳити онҳо бисьёр чизҳои навро ворид намуд. Аксар вақт бепартиявиён дар маҷлисҳо сухан гирифта, эроду наказҳои коллективҳои меҳнатиро баён намуда, таклифҳои муфиди амалӣ пешниҳод мекунанд. Мо бо бепартиявиён маслиҳат карданро бағоят муҳим мешуморем. Охир дар ҳар қадом ташкилоти партиявӣ фақат бо худтанқидкунӣ маҳдуд шудан мумкин нест. Барои объективона, бидуни рӯбинӣ дар бораи хеш ҳукм кардан баҳои худро бо баҳои аъзоёни бепартиявии коллектив муқоиса кардан даркор аст. Мо аз бепарвоӣ, хотирҷамъӣ ва такаббурӣ эмин буданро дар ҳамин мебинем.

Комитети районии партия ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ барои муайян намудани вазифаю самтҳои асосии кор, ёфтани роҳҳои пурсамари иҷрои онҳо мунтазам кӯмак мерасонад. Дар ин бобат азназаргузаронии фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ, ки дар райони мо гузаронда шуд, ба роҳ мондани таълими ҳайати комитети партиявии район ва комиссияи тафтишот, тамоми фаъолони партиявӣ роли калон бозид.

Акнун масъалаҳои мансуб ба тарзу усулҳои кори звеноҳои поёнӣ дар маҷлисҳои пленум ва бюрои комитети районии партия беш аз пеш мавзӯи муҳокима мегарданд. Ин масъалаҳо бодиққат тайёр карда мешаванд. Чунончи, дар яке аз пленумҳои охирин масъалаи «Дар бораи пурзӯр гардондани кори ташкилотчигӣ ва тарбиявӣ дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ барои тайёр намудани онҳо ба гузаштан ба шаклҳои нави хоҷагидорӣ дар асоси талаботи Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС» бо камоли принципиалӣ ва хеле пурҷӯшу хурӯш баррасӣ гардид. Пленум ташкилотҳои ибтидоии партиявиро ба минбаъд ҳам такмил додани роҳбарии партиявӣ ба сектори аграрӣ, самараноктар истифода бурдани иқтидорҳои истеҳсолӣ ва ресурсҳои меҳнатӣ ҳидоят кард. Дар назди коммунистони деҳот вазифаҳои мушаххас гузошта шуданд. Ба иҷрои қарори пленум назорати амалӣ муқаррар гардид.

Мо дар кори комитети районии партия оиди роҳбарӣ ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ба масъалаи беҳтар гардондани сифати ҳайати ташкилотҳои партиявӣ, такомулоти сохти ташкилии онҳо диққати махсус медиҳем. То ба қарибиҳо ин соҳаи кор низ ба ҳоли худ гузошта шуда буд. Омӯзиши вазъи ҳақиқии корҳо нишон дод, ки 15 фоизи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар тӯли 10 сол касеро ба партия қабул накардаанд. Дар 18 коллективи камшумор умуман коммунистон набуданд. Ҳар панҷумин ташкилоти партиявӣ ба сабаби аз рӯи синну солашон аз кор рафтани аъзоёни партия амалан дар дами парокандашавӣ буд. Аз се ду қисми ташкилотҳои партиявӣ камшумор буданд. Барои ислоҳи вазъият мо қабули одамонро ба партия дар ҷойҳое вусъат додем, ки ин дар навбати аввал зарур буд. Чун қоида, ҳозир одамон дар маҷлисҳои кушоди партиявӣ қабул карда мешаванд.

Зимнан, масъалаи мустаҳкам намудани ядрои коргарӣ дар партия ба мадди аввал гузошта мешавад. Аллакай соли 1988-ум 71 фоизи шахсони номзад ба аъзогии КПСС қабулшударо коргарон ташкил доданд, ҳамагӣ дар ташкилоти партиявии район шумораи онҳо акнун ба 52 фоиз расонда шуд. Ин имкон дод, ки ташкилотҳои партиявии узели районии алоқа, беморхонаи марказӣ, ҷамъияти матлубот, комбинати хизмати маишӣ, мактаби миёнаи № 28 ва як қатор ташкилотҳои дигар мустаҳкам шаванд.

Кори идеологӣ ва тарбияи сиёсӣ низ муносибати навро тақозо

кард. Мо итминон пайдо кардем, ки пурзӯр гардондани таъсири ташкилотҳои партиявӣ ба эътиқоду рӯҳияи одамон, ба вусъати фаъолии омма дар ҳалли чи масъалаҳои истеҳсолӣ ва чи масъалаҳои иҷтимоӣ воситаи асосии ноил шудан ба натиҷаҳои дилхоҳ мебошад. Барои ин лозим омад, ки аз баҳри бисьёр мафҳуму догмаҳо, бисьёр қолабҳои кӯҳнае гузарем, ки фаъолони идеологиамонро гумроҳ намуда, боиси кӯҳнапарастию расмиятчигӣ мегардиданд. Инчунин лозим омад, ки барои ягонагии қавлу амал қатъитар мубориза барем. Аз фаъолони партиявӣ ҳозир аз ҳарвақта дида бештар мавқеи принципиалӣ, доираи васеи дониш, маҳорати дар ҳар ҷамъомад муколама ва ҳимоя кардани ақидаи худ талаб карда мешавад, яъне фазилатҳои ҷанговарони ҳаққиқии сиёсӣ лозиманд.

Дар баробари ин мо аз фаъолияти худ оиди роҳбарӣ ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ қонеъ нестем. Дар кори бисьёре аз онҳо ҳанӯз муносибатҳои кӯҳна, расмиятчигӣ ва беташаббусӣ ба назар мерасад. Демократиконии ҳисоботу интихобот, пешбарӣ намудани номзадҳои альтернативӣ имкон доданд, ки сифати ҳайати кадрҳои котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ беҳтар гардонда шавад. Бо вуҷуди ин дар байни онҳо шахсоне пайдо гардиданд, ки аз кори ҳақиқии партиявӣ дида, бештар ба ваъдаю суханпардозӣ моиланд. Комитети районии партия ва бюрои онро махсусан ҳамин чиз музтариб сохтааст, ки мо алҳол пеши роҳи тамоюли афзудани аъзоёни калонсоли ташкилоти партиявии районро гирифта натавониста истодаем. Дар ин бобат аҳвол ҳақиқатан ташвишовар аст — синни қариб нисфи коммунистони мо ҳоло аз 51 боло аст. Мо бояд минбаъд суръати тараққиёти иҷтимоию иқтисодии районро тезонда, зиёноварии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқро барҳам диҳем ва таваҷҷӯҳро ба ҳалли проблемаи манзил зиёд кунем. Барои минбаъд беҳтар гардондани кори идеологии байни аҳолӣ ва ҳалли як қатор масъалаҳои ҳаётан муҳими район низ бисьёр корҳоро ба ҷо овардан лозим меояд.

# НАЗОРАТИ ПАРТИЯВӢ: ТАЪСИРНОКӢ, ОШКОРБАЁНӢ



**О. ЕРИНҶАКЯНЦ,**

**сариқтисодчии иттиҳодияи истеҳсолии «Гидростройматериалы», котиби бюрои партиявӣ**

БИСЬЁР вақт чунин суол медиҳанд: оё комиссияҳои оиди татбиқи ҳуқуқи назорат ба фаъолияти маъмурият лозиманд? Агар лозим бошанд, пас чӣ хел комиссияҳо: доимӣ ё муваққатии аз рӯи плани перспективӣ ё ҷорӣ коркунанда ва кори онҳоро бо кори гурӯҳҳои назорати халқӣ, совети коллективи меҳнатӣ, иттифоқи касаба чӣ сон мутобиқ бояд кард? Ташкилоти партиявии мо ба таҷрибаи солҳои гузашта такья намуда, боварӣ ҳосил кард, ки ташкил кардани комиссияи доимии оиди назорат ба фаъолияти маъмурият ҳоҷат надорад, чунки худи зикр кардани камбудии содиршуда кам нафъ мебахшад. Камбудиро қайд накарда, балки сабабҳои сиёсӣ, ташкилӣ ва иқтисодии онро таҳлил кардан ва роҳҳои барҳам задани онро муайян намудан муҳимтару беҳтар аст. Бинобар ин мо аз ташкили комиссияҳои доимии оиди татбиқи ҳуқуқи на-

зорат ба фаъолияти маъмурият даст кашида, дар назди бюрои партиявӣ се сектор — истеҳсолӣ, идеологӣ ва иҷтимоӣ барпо намуда, ба роҳбарони онҳо супориш додем, ки роҷеъ ба масъалаҳои барои коллектив ҳаётан муҳим, алалхусус фаъолияти ҳисоби хоҷагӣ, ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника, баланд бардоштани сифати маҳсулот, пойдор гардондан ва вусъат додани демократия ва ошкорбаёнӣ ба фаъолияти маъмурият назорат кунанд. Аъзоёни секторҳо бо совети коллективи меҳнатӣ, комитети иттифоқи касаба, гурӯҳҳои назорати халқӣ ва сифат робитаи зич доранд. Ин имкон медиҳад, ки ба тафтишот ҳам аъзоёни партия ва ҳам бепартиявиён ҷалб карда, масъалаҳои ба муҳокимаи бюрои партиявӣ, маҷлисҳои партиявӣ ва коргарон пешниҳодшаванда хушсифат ва холисона тайёр карда шаванд.

Ташкилоти партиявӣ барои татбиқи минбаъдаи назорат чӣ гуна тадбирҳо меандешад? Пеш аз ҳама ҳисоботи коммунистони роҳбаре, ки барои ҳалли масъалаҳои баррасигардида масъуланд, шунида мешавад. Чун қоида, пеш аз ҳисобот ҳолати корҳо санҷида ва муфассал таҳлил карда мешавад. Шахсан ман, ҳамчун сардори шӯъбаи меҳнат ва музди кор, дар маҷлиси партиявӣ дар бораи ҷорӣ карда шудани пудрати коллективӣ ҳисобот додам. Дар рафти ҳисоботи ман коммунистон дар бораи он масъала ба миён гузоштанд, ки намояндагони маъмурият, ки бояд коллективҳои пудратиро бо ресурсҳои моддӣ таъмин намоянд, агар бо айби онҳо кор хобад, шахсан ҷавобгар бошанд. Комиссияе, ки материалро тайёр карда буд, ба маъмурият тавсия дод, ки шартномаро тағьир дода, дар он масъулияти моддии коркунони мушаххаси роҳбарикунандаро барои иҷро накардани вазифаи бевоситаи хизматиашон пешбинӣ намояд. Ҳангоми шунидани ҳисоботи дигар коммунистон низ қарорҳои мушаххас қабул карда шуданд. Ба ҳамин тариқ, ҳисоботи коммунисти роҳбар барои мо мақсади ягона набуда, балки усули назорат ва тезонидани ҳалли масъалаҳо, зиёд намудани масъулияти коркунон барои кори супурдашуда, воситаи тарбияи коммунистон мебошад.

Шакли дигари муҳимтарини назорат, ки мо васеъ истифода мебарем, ошкорбаёнист. Вай махсусан ҳангоми назорат ба ҷорӣ кардани техникаи нав ва реконструкцияи истеҳсолот дурустии худро собит намуд. Мо программаи реконструкцияро дар лавҳаи махсусе ҷой дода, мӯҳлати давра ба давра иҷро кардани он ва шахсони барои он кор масъулро нишон додем. Зимнан, рӯ ба рӯи фамилияи ҳар иҷрокунанда расми ӯро овехтем. Агар тадбире дар мӯҳлаташ иҷро нагардад, суратро аз он ҷо мебардоштем. Ва бовар кунед, ба касе ки аз касбаш мефахрад, ин таъсири калон мерасонад.

Умуман аз амалияи назорати партиявӣ ба фаъолияти маъмурият сухан ронда, қайд кардан мумкин аст, ки вай аз инҳо иборат аст. Қабули қарор, ба маълумоти иҷрокунандагон расондани он, муайян кардани маҷмӯи тадбирҳои ташкилӣ, тарбиявӣ ва эзоҳотие, ки ба иҷрои қарор мусоидат мекунанд, инчунин назорати иҷро, аз натиҷаҳои иҷро воқиф гардондани тамоми коллектив ё коммунистон.

Инак, **қабули қарор.** Ба назари мо, қарор бояд мушаххас ва мақсади аниқ дошта бошад.

**Ба маълумоти иҷрокунандагон расондани он** — супориши шифоҳӣ ё хаттӣ.

**Таъмини иҷро.** Ин ҷо шаклу усулҳои мухталифанд. Аз ҳама асоск аш ба одамон бояд итминон бахшид, ки қарори мазкурро бошууриона ва бо камоли масъулиятшиносӣ ба ҷо оваранд.

## АЗ ТАВСИЯҲОИ ГУРӮҲҲОИ МУБОҲИСАВИИ КОНФЕРЕНЦИЯИ ИЛМИЮ АМАЛӢ

1. Ҳангоми тартиб додани плани кори комитетҳои партиявӣ принципи ягонагии фаъолияти идеологӣ ва ташкилотчигӣ пурратар татбиқ карда, талаботи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ба назар гирифта, ба он муваффақ бояд шуд, ки планҳо ба

вазифаҳои тараққиёти иҷтимоию иқтисодии коллективҳои меҳнатӣ ҳарчи бештар мувофиқ бошанд. Планҳои перспективии кори ташкилотҳои партиявӣ дар асоси омӯхтан ва пешгӯӣ кардани афкори ҷамъиятӣ тартиб дода шаванд.

2. Таҷрибаи ташкилотҳои партиявии зерин қобили интишор аст:

—ташкилоти партиявии шаҳри Киев, ки дар он масъалае, ки аз рӯяш бояд қарор қабул гардад, аввал ҳаматарафа муҳокима карда шуда, баъди қабули қарор муддати ду рӯз бо ҳамаи ашхоси манфиатдор дар бораи роҳҳои иҷрои корҳои пешбинишуда мубодилаи афкор барпо мегардад ва сипас нақшаи иҷрои корҳо бо зикри шахсони масъул ва мӯҳлат тартиб дода мешавад;

—ташкилоти партиявии шаҳри Норак, ки барои омӯхтани проблемаҳои ҷиддитарини иҷтимоию иқтисодӣ ва пешниҳоди материал ба пленуми комитети шаҳрии партия дар назди комиссияҳои органҳои интихобӣ аз рӯи воҳидҳои территориявӣ гурӯҳҳои корӣ ташкил мекунад;

—комитетҳои партиявие, ки марказҳои калони ахбороти сиёсӣ барпо намудаанд. Барои ба ҷузъҳои аз ҷиҳати молия мустақили омӯзандаи афкори ҷамъиятӣ табдил ёфтани ин марказҳо ҳаматарафа кӯмак расонда шавад. Бо ин мақсад якҷоя намудани маблағи ташкилоту муассисаҳое, ки ба гирифтани ахбори дахлдор манфиатдоранд, дар амалия ҷорӣ карда шавад.

3. Дар назди коллективҳои меҳнатӣ ва аҳолӣ мунтазам баромад кардани кадрҳои роҳбарикунанда, иштироки шахсии онҳо дар мубориза баҳри татбиқи амалии ислоҳоти иқтисодиёт ва системаи сиёсӣ, рафъи ақидаҳои нодуруст, анъана ва урфу одатҳои умрашон ба охиррасида таъмин карда шавад. Ҳангоми ба вазифаи роҳбарӣ пешбарӣ намудани кадрҳо ба он мусоидат карда шавад, ки онҳо аз ҷиҳати партиявию сиёсӣ таълим гиранд.

Имконияти барои коромӯзӣ ба ноҳияҳои дигари мамлакат фиристодани кадрҳо, мубодилаи мутақобили онҳо пурратар истифода бурда шавад.

Барои ҳангоми хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо роҳ надодан ба хешовандию ҳамшаҳрчигӣ ва манфиати гурӯҳи муайяни одамон шаклҳои бештар таъсирбахши кор истифода карда шаванд. Ба он муваффақ бояд шуд, ки зинаи асосии решакан кардани ин зуҳуроти манфӣ ташкилоти ибтидоии партиявӣ шавад.

Ташаккули кадрҳои ояндаи роҳбарикунандаро аз мактаб бо роҳи ошкор кардану таълиму тарбияи талабагони қобилиятнок оғоз кардан зарур аст. Зимнан, ба ин кор бояд социологҳо ва психологҳо ҷалб карда шаванд.

4. Аксарияти мутлақи иштироккунандагони мубоҳиса масъалаи ба тартиб даровардани номенклатураи кадрҳоро масъалаи асосӣ дониста, ба хулоса омаданд, ки миқдори вазифаҳои номенклатурии комитетҳои пртиявии районҳо ва шаҳрҳоро кам карда, сифати онҳоро беҳтар намудан зарур аст.

5. Барои омӯхтани афкори ҷамъиятӣ, баҳои вазъият ва муайян кардани тавсияҳо ба ташкилотҳои партиявӣ доираи васеи фаъолон ҷалб карда шавад.

6. Аз рӯи масъалаҳои муҳими ҳаёти ҷамъиятӣ бо гурӯҳҳои мухталифи ташаббускор боҷуръатонатар мубодилаи ақида карда шавад. Зуҳуроти норозигии аҳли ҷамоат пешгирӣ карда, сабабҳои онҳо муайян ва бартараф карда, ташаббус ба ихтиёри худ гирифта, ҷидду ҷаҳд ва ғайрати мардум ба бозсозӣ равона карда шавад.

7. Амалияи гузарондани маҷлисҳои кушодаи бюро ва пленумҳои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия вусъат дода, ба муҳокимаи масъалаҳо аҳли ҷамоат ва воситаҳои ахбори оммавӣ ҷалб карда шаванд.



*Иштирокчиёни конференцияи республикавии илмию амалӣ дар комитети партиявии районӣ Марказӣ.*

*Суратгир А. АЛПАТОВ.*

# БА КОМСОМОЛ НА ВАСОЯТ, БАЛКИ ҲАМКОРӢ

- **Балоғат ва интихоби касб**
- **Мақоми ҳуқуқии корманди комсомол лозим аст**
- **Сиёсати ҷавонон чӣ гуна бояд бошад?**

ПРОЦЕССҲОИ сиёсӣ ҳоло дар мамлакат махсусан тез инкишоф меёбанд. Ин зарурати ислоҳи таъҷилии корҳои амалии ташкилотҳои комсомолиро, ки баъзе вақтҳо бо усули «санҷиш ва саҳву хато» кор мекунанд, ба миён меоварад. Дар шароити дигаргуниҳои куллӣ, метавон гуфт, камолоти сиёсии насли ҷавон ба амал омада, он кӯшиш менамояд нозукиҳои ҳаёти сиёсии имрӯзаро зудтар дарк намояд ва мавқеи худро дар он муайян кунад.

Ҷавонон боисрор, ҷасурона ва бо шавқу ҳавас ба процессҳои бозсозӣ, демократиконӣ дохил мешаванд, кӯшиш доранд дар навсозии ҳам тамоми ҷамъият ва ҳам иттифоқи худи ҷавонон ба таври комилҳуқуқ иштирок намоянд. Дар ҳама ҷо вусъати фаъолияти иҷтимоии онҳо мушоҳида мешавад. Ва агарчи ин амр умуман тамоюли мусбат дорад, вале баъзе ҳодисаҳое, ки дар як қатор ноҳияҳои мамлакат, аз он ҷумла дар Тоҷикистон, ба амал меоянд, дар бораи маданияти пасти сиёсии ҷавонон, аз малакаҳои устувори корӣ маҳрум будани комсомол равшан шаҳодат медиҳанд.

Воқеаҳое ки 24 февраль ва 21 марти соли ҷорӣ дар Душанбе рӯй доданд, дар шуури ҷавонон як хела инъикос наёфтани процессҳои воқеии сиёсиро, ки бозсозӣ ба амал овардааст, нишон доданд. Сабабҳои ин ҳам дар иқтисодиёт ва ҳам дар соҳаҳои гуногуни иҷтимоӣ нуҳуфтаанд. Таъсири дин, хусусиятҳои структураи иҷтимоӣ-синфии аҳолии республика дар ин бобат низ кам нест. Ҷиҳати таърихӣ ҳам дар ин ҷо набояд аз назар дур монад... Ба ҳодисаҳои демократияи митингӣ фаъолони комсомол ҳам тайёр набуданд. Ин ҷо ақиб мондани тафаккур, шаклҳои бюрократии кор, пайдо ва ҷорӣ карда натавонистани чизи нав, пешқадам, баҳо дода натавонистан ба аҳамияти кори сиёсии байни ҷавонон дар шароити ҳозира худро зоҳир сохтанд. Тарсу ҳароси коркунони комсомол аз вохӯрӣ бо ҷавонон мушоҳида мешавад.

На фақат баланд шудани маданияти сиёсӣ, балки камбудиҳои он низ ҷой доранд. Дар омӯзиши демократия шогирдон на ҳамеша дарсро ба баҳои «аъло» медонанд, вале аксар вақт ҳар қадар кам донанд, ҳамон қадар садои баланд доранд, зоҳиран фаъолу дар амал аз ҷиҳати сиёсӣ комилан сустанд.

Инкишофи бозсозӣ боисрор тақозо менамояд, ки корманд ва фаъоли комсомол, чи тавре ки В. И. Ленин таълим медиҳад, бояд дар байни оммаи халқ бошад. Бинобар ин барои омӯхтани малакаи кор бо ҷавонон, аз худ намудани усулҳои сиёсӣ ба дараҷаи фавқулодда талабот баланд мешавад. Чунин вазифаро мо дар назди фаъолони комсомоли республика мегузорем.

Ба кадрҳои комсомол омӯхтани усули нави кор, ба назари мо, вазифаи коммунистон низ мебошад. Дар давоми даҳсолаҳо стратегия ва тактикаи ВЛКСМ-ро съездҳо, Пленумҳои КМ КПСС, қарорҳои махсу-

си партиявӣ муайян мекарданд. Муносибати байни партия ва комсомол аз рӯи принципи зерин ба роҳ монда мешуд: партия гӯяд, ки «лозим аст», комсомол мегуфт, ки «мешавад!» Вале аксар вақтҳо шахси конкретие «лозим аст» мегуфт ки худро бо партия як чиз медонист. Ва хоҳ лозим бошад, хоҳ нолозим, вазифаи комсомол ҳамеша якто буд — яъне «мешавад» гӯён ҷавоб додан. Ва агарчи дар аввалҳо гуногунфикрӣ қадру қимат дошт, пас дар даҳсолаҳои охир дар комсомол амалияи якдилона дастгирӣ намудан ва маъқул донистан реша давонд. Ҳамаи ин ба аъзоёни иттифоқ имконият намедод, ки малакаи кори сиёсӣ пайдо кунанд ва худи комсомол ба қувваи ҳақиқии сиёсӣ мубаддал шавад.

Баъд аз апрели соли 1985 комсомол аз ҳолати якнавохт, додани рапортҳои пуркарруфар ва чапакзаниҳои таҳсиномез баромадан гирифт. Съезди XXVII КПСС ва Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ барои сиёсатгардонии фаъолияти ВЛКСМ имкониятҳои воқеӣ муҳайё сохтанд. Тезис дар бораи зарурати барқарор намудани принципҳои ленинии роҳбарии партиявӣ ба комсомол, эътироф намудани мустақилии пурраи ташкилии он тақозо менамояд, ки вай ҳам аз тарафи комитетҳои партиявӣ ва ҳам аз тарафи комитетҳои комсомолӣ амиқ дарк карда шавад.

Мустақилии ташкилӣ маънои суст шудани алоқаи байни партия ва комсомолро надорад. Ин алоқа бояд мустаҳкам шавад, вале он на бо усули фармонфармоии маъмурӣ, балки бо роҳбарии сиёсӣ, муҳокимаи рафиқона ва баробарҳуқуқи ҳам масъалаҳои ҷавонон ва ҳам масъалаҳои умумии иҷтимоӣ-иқтисодӣ бояд ба амал бароварда шавад. Бо чунин кори якҷояе ба амал бароварда шавад, ки дар он сиёсати партия нисбат ба ҷавонон, ташкилоти он аз тарафи органи интихобӣ муайян карда, ба воситаи коммунистони ҷавон, аъзоёни органҳои интихобии ВЛКСМ дар комсомол амалӣ гардонида шавад.

Дар Устави ВЛКСМ гуфта мешавад: «Дар съездҳо, конференцияҳо, маҷлисҳое, ки аз тарафи ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ даъват карда мешаванд, инчунин дар органҳои интихобии ин ташкилотҳо, ки на камтар аз се нафар аъзо доранд, гурӯҳҳои партиявӣ ташкил карда мешаванд» § 61. Вале дар амал ин гуна гурӯҳҳо дар органҳои интихобии ВЛКСМ ташкил карда намешаванд. Мутаассифона, чи ба органи интихобии комсомол ва чи ба роҳбарони он бештар таъсири дастурдиҳӣ расонда мешавад.

Амалияи воқеӣ, хусусан дар савияи район, шаҳр, коллективи меҳнатӣ, чунин аст, ки ҳанӯз ҳодисаҳои фишори рӯирост ба комитетҳои комсомол, фишоре, ки бо усули роҳбарии идеявӣ, сиёсӣ ҳеҷ умумияте надорад, кам нестанд. Ин гуна амалияро нисбат ба комсомол аксар вақт органҳои давлатӣ, хоҷагӣ, ҷамъиятӣ ба худ раво медонанд.

Ислоҳоти сиёсии ҷамъият ин такмили муносибатҳои мутақобилаи байни ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва сиёсӣ низ мебошад. Дар давлати ҳуқуқӣ механизми комилан нави муносибатҳои ВЛКСМ дар ҷамъият, ки ба принципи ҳамкории баробарҳуқуқ ва мубоҳисаҳои иҷтимоӣ, хусусан дар соҳаи манфиатҳои ҷавонон асос ёфта бошад, зарур аст. Ҳамкорӣ, ба назари мо, баробарии органҳои давлатӣ ва ҷамъиятиро дар назди қонун, масъулияти маънавӣ, сиёсӣ ва ҳуқуқии шахсони мансабдорро барои вайрон кардан ё ба эътибор нагирифтани ҳуқуқҳои қонунии ҷавонон, кафолати ҳимояи ҷавонон, ташкилотҳои онро аз зуҳуроти бюрократӣ, беасос маҳдуд намудани ҳуқуқ ва ташаббуси он дар назар дорад.

Иттифоқи ҷавонон фақат он гоҳ метавонад ташкилоти сиёсӣ шавад, ки дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият ва пеш аз ҳама дар соҳаи сиёсӣ мавқеи мустақилонаро ишғол намояд. Комсомол бояд имконият дошта бошад, ки на фақат дар муайян ва иҷро кардани программаҳо ва қарорҳои сиёсӣ иштирок кунад, балки ҳақ дошта бошад, ки программа ва

қарорҳои худро ба ҷамъият пешниҳод намояд, инчунин онҳоро дар доираи Конституцияи СССР ва қонунҳои советӣ ҳимоя кунад.

Бо назардошти процессҳои мураккаб ва пурихтилофе, ки дар муҳити ҷавонон мавҷуданд, бояд барои ҷавонон сиёсати мукаммал, илмӣ ва ҳақиқӣ ба муддати тӯлонӣ муайян карда шавад. Барои ба ҳаёт татбиқ намудани ин сиёсат иттиҳоди ягонаи ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва давлатӣ таҳти раҳнамоии КПСС зарур аст. Ташаккули чунин сиёсат ва роҳбарӣ ба татбиқи он, ба назари мо, асли моҳияти роҳбарии партиявӣ ба комсомол, асли моҳияти сиёсати партия нисбат ба ҷавонон дар марҳилаи ҳозира мебошад.

Ва комилан равшан аст, ки агар корманди комсомол мисли пештара аз мақоми муайяни ҳуқуқии иҷтимоӣ маҳрум бошад, ин гапҳо «чун нақши рӯи об» мебошанд. Амалан, дар назди ҳар яки мо чунин савол меистад: «баъди комсомол ба куҷо бояд рафт?» Ин масъала махсусан барои бепартиявиён муҳим аст. Дар ин гуна вазъият барои корманди комсомол фикри «болоиҳо» назар ба фикри «поёниҳо» бештар муҳим аст...

Барои кадрхое, ки дар комсомол кор кардаанд, системаи такмили ихтисос зарур аст. Звенои муҳими онро муассисаҳои таълимии партия, марказҳои такмили ихтисоси мутахассисон барои хоҷагии халқ ташкил карда метавонистанд. Коммунистон корро дар комсомол бояд ҳамчун муҳимтарин супориши партиявӣ ҳисоб кунанд, зеро ягон партияи сиёсӣ дар ҷаҳон бидуни ғамхорӣ дар бораи ояндаи худ амал карда наметавонад. Дар шароити ҳозира бошад, ояндаи КПСС бештар дар комсомол поягузорӣ мешавад.

Ислоҳоти системаи сиёсии ҷамъияти советӣ яке аз вазифаҳои асосии бозсозӣ мебошад. Ин пеш аз ҳама ҳамоҳангсозии муносибатҳои ташкилотҳои сиёсии система мебошад, ки барои ин зарур аст:

1. Мақом ва роли комсомол дар системаи сиёсӣ дақиқ муайян карда шавад;

2. Ҳуҷҷате тартиб дода шавад, ки он принципҳои муносибатҳои байни КПСС ва ВЛКСМ-ро дар марҳилаи демократиконӣ ва бозсозӣ муайян намояд;

3. Принципҳои муносибатҳои байни ВЛКСМ ва дигар ташкилотҳои сиёсӣ муайян карда шаванд;

4. Сиёсати давлатии ҷавонон бо ташхиси доираи вазифаҳои органҳо ва ташкилотҳои гуногуни оид ба тарбияи ҷавонон муайян карда шавад. Шояд дар асоси ин сиёсат тартиб додани ҳуҷҷатҳои дохили иттифоқ низ зарур бошад. Аз ҷумла, тартиб додани Программаи ВЛКСМ. Дар он ё дар Устави комсомол як бобро ба «ВЛКСМ дар системаи сиёсии ҷамъияти советӣ» ё «Комсомол ва ташкилотҳои давлатию ҷамъиятӣ» ё «ВЛКСМ ва КПСС» бахшидан лозим аст.

Ислоҳоти системаи сиёсӣ ба ташкилотҳои комсомолӣ имкониятҳои калон муҳайё карда, ваколатҳои онҳоро дар ташкили органҳои интихобии советӣ васеъ намуд. Ва табиист, ки масъалаи чи тавр пешбарӣ намудани намояндагони мо ба миён омад. Ин масъала дар пленуми IV КМ ВЛКСМ мавриди муҳокима қарор гирифт. Зарур дониста шуд, ки комсомол на барои пур кардани 75 ҷои депутатӣ, ки барои ВЛКСМ ҷудо карда шуд ҷидду ҷаҳд намояд, балки аз ҳуқуқи пешбарӣ намудани номзадҳо ба депутатӣ аз ташкилотҳои ҷамъиятӣ мувофиқи округҳои интихоботии территориявӣ ва миллӣ-территориявӣ низ фаъолона истифода кунад.

Комсомол мебоист кори пешазинтихоботиро бевосита 26 декабри соли 1988 сар карда, ба кори умумии тайёрӣ бояд пештар, ҳангоми ташкили комиссияҳои интихоботии округҳо ҳамроҳ мешуд. Гарчи амалан дар ҳамаи 46 комиссия намояндагони ВЛКСМ буданд, вале муҳокимаи ошкору васеи номзадҳо дар ташкилотҳои комсомолӣ сурат нагирифт. Яке аз сабабҳои ин коҳилӣ ва чун ҳамеша интизори дастур аз боло ни-

шастан буд. Бар замми ин бештари кадрҳои комсомолӣ ва фаъолони комсомол, умуман аъзоёни ВЛКСМ ба кор кардан дар шароити нав тайёр набуданд.

Дар комсомол аз рӯи одат ҳар гуна чорабиниҳои ба план даровардашудае гузаронида мешуданд, ки бисьёрии онҳо дар шароити ҳозира чандон зарурат надоштанд. Маҷлисҳои ҳисоботӣ-интихоботии гузашта, ки на ҳамеша бо вазифаҳои нав иртибот доштанд, заҳмати зиёдеро талаб намуданд. Чорабиниҳои оид ба таълими кадрҳо низ амалӣ мегардиданд. Аммо омӯзиши масъалаҳои кори пеш аз интихобот аз тарафи ВЛКСМ фақат як ҳафта пеш аз пешбарӣ намудани номзадҳо гузаронида шуд. Ин дафъа ҳам мо маҷбур будем, ки бо саросемагӣ ва саҳву хато амал кунем.

Моҳи декабри соли гузашта пленуми V ЛКСМ республика комиссияи оид ба тайёрӣ ва гузаронидани интихоботи депутатҳои халқиро ташкил намуд, қоидаҳои асосии иштироки ташкилотҳои комсомолӣ дар маъракаи интихоботӣ муайян ва нашр карда шуданд.

Аввало, депутатҳое, ки комсомолон пешбарӣ намудаанд, бояд ғояҳои бозсозиро дастгирӣ ва фаъолона ба амал татбиқ кунанд.

Дуюм, дар назди номзадҳо ба депутатӣ вазифа гузошта шуд, ки ҳомиёни манфиатҳои ҳаётан муҳими ҷавонон бошанд. Вале дар айни замон онҳо набояд фақат бо ҳимояи манфиатҳои ҷавонон маҳдуд шаванд. Вазифаи онҳо бо программаҳое, ки манфиатҳои гурӯҳҳои васеи иҷтимоии интихобкунандагонро ба назар гирад, баромад кардан буд. Ба ибораи дигар, ба тарзи гражданӣ ҳимоя намудани манфиатҳои умумихалқӣ буд.

Ба имкониятҳои мо ба таври ҳақиқӣ баҳо дода, тасаввур кардан мумкин набуд, ки номзадҳои аз ҷиҳати синну сол ҷавон бо одамоне, ки дорои таҷрибаи калони ҳаётӣ мебошанд ва бар замми ин мақоми баланди иҷтимоӣ доранд, рақобат карда метавонанд. Бинобар ин вазифа аз он иборат набуд, ки фақат одамони ҷавони синну солашон комсомолӣ пешбарӣ ва дастгирӣ карда шаванд.

Ба ҳар ҳол чорабиниҳои ба амал баровардашуда ба як қатор саволҳои «нозук», вале барои комсомол принципиалӣ ҷавоб надоданд.

Аз моддаи 37 Қонуни СССР оид ба интихоботи депутатҳои халқӣ бармеояд, ба комитетҳои партиявии районҳо, шаҳрҳо, вилоятҳо, комитетҳои партиявии кишварҳо, КМ ЛКСМ-и республикаҳои иттифоқӣ ҳуқуқи пешбарӣ намудани номзадҳо мувофиқи округҳои интихоботӣ дода шудааст. Пленуми КМ ВЛКСМ комитетҳои комсомолиро вазифадор намуд, ки аз ин ҳуқуқ истифода намоянд.

Бо назардошти воқеияти амалӣ якчанд роҳро пешниҳод кардан мумкин буд. Аввало: комитетҳои комсомол номзадҳоро мувофиқи округҳо аз рӯи салоҳдиди худ, бидуни гирифтани ризоият пешбарӣ менамоянд. Дуюм: комитетҳои комсомол номзадҳои худро мувофиқи округҳо баъди маслиҳати пешакӣ бо органҳои дахлдори партиявӣ ва маъқул донистани онҳо пешбарӣ мекунанд.

Маълум аст, ки варианти дуюм аслан аз тартиботи давраи рукуд кам фарқ дорад ва қисми аз ҷиҳати сиёсӣ тараққӣ кардаи ҷавонон онро ба таври манфӣ қабул менамуданд. Варианти якум барои ҷавонон бештар ҷолиб мебуд, вале дар он хатари рақобат бо органҳои партиявӣ ҷой дошт, ки ин ба гумон аст, ки барои комитетҳои комсомолӣ қобили қабул бошад. Дар ин масъалаи стратегӣ, ба назари мо, созиш лозим аст. Бинобар ин варианти сеюм ҳам имконпазир буд: органҳои партиявӣ, комсомолӣ, ҳамчун қувваи ягонаи сиёсӣ дар байни худ созишномаи пешазинтихоботӣ мебанданд, ки дар он дар бораи стратегия ва тактикаи амалиёт, миқдор ва ҷои воқеъгардии округҳо қайду шарт карда, ташаббуси пешбари намудани номзадҳо дар ихтиёри комитетҳои комсомол мемонад ва онҳо мувофиқи салоҳдиди худ амал мекунанд. Зимнан, тарафҳо ӯҳдадор мешаванд, ки номзадҳои аз тарафи шарики онҳ

ба блок ё бо ташаббуси он пешбаришударо дастгирӣ мекунанд.

Зимнан, чунин муносибатҳои шарикӣ, ки, масалан, дар қарорҳои муштараки анъанавӣ доир ба мусобиқаи социалистӣ, тақсими маблағҳои аз шанбегиҳо ва ғайра ба даст овардашуда ифода меёбанд, дар амал ҳеҷ касро ба ташвиш намеоваранд.

Мутаассифона, кӯшиши дар маҳалҳо ташкил намудани чунин блокҳо барор нагирифт. Ҳолатҳое ба амал меомаданд, ки кормандони комсомол бо саволҳои худ ба органҳои дахлдори партиявӣ муроҷиат намуда, ба варианти чорум дучор шуданд, ки он тақрибан чунин ифода ёфта буд: «Барои шумо 75 ҷои депутат аз ВЛКСМ дода шудааст, ки дар асоси ҳамин кор баред. Кори округҳо барои шумо не. Ба коре, ки ба шумо дахл надорад, машғул нашавед». Маълум аст, ки ин гуна муносибат дар байни як қисми комсомолони аз ҷиҳати сиёсӣ босавод аксуламали нохушро ба амал оварда метавонист. Ва ҳамин тавр ҳам шуд.

Дар ҳудуди РСС Тоҷикистон 46 округи миллӣ-территориявӣ ва территориявии интихобӣ ташкил карда шуда буд. Дар рӯзҳои аввали саршавии пешбарии депутатҳо комитетҳои комсомолӣ дар 37 округ номзадҳои худро пешбарӣ намуданд. Баъдан 15 нафари онҳо дар маҷлисҳои пешазинтихоботӣ ба қайд гирифта шуданд. Мутаассифона, на дар ҳамаи пленумҳо пешбарӣ кардани номзадҳо мувофиқи талаби замон буд. Сабаби ин ҳам саросемагӣ, ҳам нафаҳмидани моҳияти масъала, ҳам надоштани малакаи мубоҳисаи сиёсӣ буд. Вале ҳодисаҳои интихоби конкурсӣ ҳам ҷой доштанд. Чунончи, пленуми комитети комсомолии шаҳри Қӯрғонтеппа аз 13 нафар номзаде, ки дар рафти пурсиши афкори ҷамъиятӣ номбар карда шуда буданд, аввало арзандатарини онҳоро интихоб намуд. Баъд 5 номзад ба овоз монда шуд ва фақат дар натиҷаи ин довталаб муайян гардид, ки ӯ ба депутатии халқӣ аз округи интихоботии территориявии № 729-уми Қӯрғонтеппа пешбарӣ карда шуд.

Дар ин ҷо мавҷуд набудани ягонагӣ дар дохили комитетҳои комсомолӣ низ зоҳир гардид. Вале ҳар рӯзи кори пешазинтихоботӣ таҷрибаи сиёсиро зиёд менамуд, дараҷаи омодагии кадрҳо, муттаҳидии онҳоро нишон медод. Баъзан ҳолатҳои ғайричашмдошт ҳам рӯй медоданд, ки ҳоло онҳоро ҳамчун натиҷаи усули аҷоиби кор донистан мумкин аст. Дар округи интихоботии миллӣ-территориявии № 369 Кӯлоб қабл аз пешбарии номзадҳо фаъолони комсомолӣ, ки ба округи районҳо дохил мешуданд, дар назар доштанд, ки тамоми ҷидду ҷаҳди худро барои дастгирии як номзад равона мекунанд. Бинобар ин, вақте ки ду комитети комсомолии район номзадҳои гуногунро пешниҳод кард, инро ҳамчун амали манфӣ ва ҷудоигарӣ қабул намуданд. Вале ду номзади комсомол муттаҳид шуданд ва дар маҷлиси пешазинтихоботӣ аз номзадҳои дигар пеш гузаштанд. Ва 26 март яке аз онҳо депутати халқии СССР шуд.

Як қисми кормандони комсомол мубориза пешазинтихоботиро як чизи зиёдатие, ки ба комсомол хос нест, тасаввур намуданд. Ин ҷо, албатта, қолабӣ будани тафаккур ва тарс аз он ки «мабодо воқеае рӯй надиҳад» зоҳир гардид. Аз 25 нафар номзадҳои ба қайд гирифташуда фақат ду кас интихоб шуданд. Ин, албатта, натиҷаи саҳву хатоҳои ҷиддии комитетҳои комсомол мебошад. Аммо ҳатто мубориза, ки дар аввалҳо ба бурд имконияти калон надошт, то андозае барои ҷалб намудани ҷавонон ба процесси ҳақиқии сиёсӣ, тарбия намудани маданияти сиёсӣ, ки ин вазифаи уставии комсомол мебошад, мусоидат намуд. Иштироки комитетҳои комсомол дар интихобот барои ба амал баровардани ислоҳоти системаи сиёсии ҷамъият кори фавқулодда бузургест. Таҷриба ва сабаке, ки аз ин кор ҳосил гардидааст, ба комсомоли республика имкон медиҳанд дар интихоботи оянда муташаккилонатар иштирок кунад, худро чун ташкилоти ҷамъиятӣ-сиёсии ҷавонон зоҳир намояд.



С. ПАПИН,

котиби якуми КМ ЛКСМ Тоҷикистон

# ХАРОБ НАКУНЕМ, БАЛКИ БИСОЗЕМ

БАҲОИ объективии вазъи корҳо ва таклифҳои амалӣ оид ба бозсозии фаъолият бояд асоси вусъати фаъолияти комсомол гардад. Дар таърихи он марҳилаҳои мураккабу ихтилофнок кам набуданд... Онҳоро таҳлил карда, мо бояд аз паи чунин фикр шавем, ки «иллатҳои» дар ҳаёти комсомол зоҳиршавандаро бо кадом роҳ даво кардан мумкин ва чизи оливу муқаддасро аз чизҳое, ки ба табиати комсомол бегонаанду тӯли солиёни зиёди таҳрифоту хатоҳо ғун шудаанд, чӣ гуна бояд ҷудову полуда кард. Вазифаи мо на хароб, балки бунёд кардан аст. Бигирем, масалан, давраи иқдомбозиҳо ва шеваи шиории кор, давраеро, ки ба ташкилоти комсомолӣ аз рӯи миқдори «ташаббус» ва «иқдомҳо» баҳо медоданд. Бояд гуфт, ки мавҷудияти чунин услуби шеваҳои кор мувофиқи ҳамон мақоме буд, ки комсомол дар ҷамъият ишғол мекард. Ҳуқуқу ваколатҳои он дар Конституцияи СССР ва зиёда аз 1300 ҳуҷҷати ҳукуматӣ сабт шуда бошад ҳам, вай барои татбиқи воқеии онҳо имконият надошт. Вақте сухани як шахси мансабдор аксаран аз ҳар гуна қарори органи роҳбарикунанда бештар вазн дошт, ба кору иқдомҳои хуби ташкилотҳои комсомолӣ низ системаи маъмурӣ монеъ мегардид.

Қайд кардани ҳамин одилона аст, ки бисьёре аз шиорҳо, ташаббусу иқдомҳои комсомол аҳамияти сиёсӣ ва иҷтимоию иқтисодӣ доштанд. Вале онҳо аз сабаби набудани механизми воқеии муттакои ҳуқуқию молиявӣ сухани хушкухолӣ шуда мемонданд ва бо мурури замон аз таваҷҷӯҳи оммаи васеи ҷавонон маҳрум гардиданд. Имрӯз ҳам бо ҳамин сабабҳо бисьёр иқдомҳои ҷавонон бо душворӣ татбиқ мешаванд. Барои гурӯҳи ташаббускори комплекси манзили ҷавонон (КМҶ) зиёда аз якуним сол лозим шуд, ки ба ташкилотҳои дахлдор борҳо муроҷиат намоянд, то ба сохтмони нахустин дар вилоят комплекси манзили ҷавонон шурӯъ карда шавад. Ба ташаббуси ҷанговарони интернационалист барои ташкили иттиҳодияҳои ҳарбию ватандӯстӣ на ҳамеша кӯмаки моддӣ расонда мешавад.

Муҳокимаронихои доир ба корҳои комсомол, ки дар матбуоти вилоятиву республикавӣ ҷой доранд, бештар аз зикри норасоиҳову проблемаҳо иборатанд, вале аз хусуси он ки онҳо дар натиҷаи чӣ рух додаанд ва чӣ гуна онҳоро бояд бартараф кард, ё чаро бозсозии кори комсомол суст аст, материалҳо кам интишор мешаванд. Симои иҷтимоиву сиёсии кормандону фаъолони комсомол низ тасвир намешавад, иштироки онҳо дар навсозии ҳаёти иттифоқамон инъикос намеёбад. Ин ба каҷфаҳмиҳои мухталиф замина ба вуҷуд меорад. Аз тарафи дигар, ошкоргӯию танқиди ҷиҳатҳои манфии кори иттифоқамон дар қисми алоҳидаи ҷавонон тасаввуроте ба амал овард, ки гӯё комсомол нодаркор шудааст.

Устувор гардондани эътибори комсомол танҳо бо роҳи воқеии ба вай додани ваколатҳои васеъ дар татбиқи ҳуқуқу манфиатҳои ҷавонон мумкин аст. Дар ин роҳ аллакай қадамҳои нахустин гузошта мешаванд. Мо имрӯз дар ихтиёри худ қарорҳои ҳукуматро оид ба КМҶ ва вусъати фаъолияти хоҷагидории комсомол дорем. Системаи ягонаи ҷамъиятию давлатии эҷодиёти илмию техникии ҷавонон қабул гардид. Имкони воқеии дар органҳои ҳокимият пурқувват кардани роли комсомол ҳаст. Барои ҳимояи манфиатҳои ҷавонон дар лоиҳаи Қонун дар бораи ҷавонон, ки ба муҳокимаи умумихалқӣ гузошта шудааст, ба он додани ҳуқуқҳои зиёд пешбинӣ шудааст. Комсомол барои дар роҳбарии коллективҳои меҳнатӣ ширкат варзидан имкон пайдо намуд. Ҳамаи ин ба бозсозии кори комсомол дар вилоят такони назаррас дод. Комитетҳои комсомолӣ шеваҳои самараноки роҳбариро ба ҷавонон ҷустуҷӯ мекунанд, корҳои дорои аҳамияти иҷтимоиро вусъат медиҳанд. Мо неруҳои зеҳнии ҷавони маркази эҷодиёти илмӣ-техникии ҷавонони Ленинобод ва Исфараро муттаҳид намудем. Дар як қатор шаҳру районҳо иттиходияю марказҳои ҷавонон ва кооперативҳо ташкил карда шуданд. Дар шартномаҳои коллективӣ фаслҳое пайдо шуданд, ки масъалаҳои меҳнат, маишат, таҳсил ва истироҳати ҷавононро ба ифоқа меоранд. Ташкили Хазинаи ҷавонон дар комбинати шоҳибофии Ленинобод дар ҳама ҷо дастгирӣ меёбад. Бо ташкилотҳои комсомолии вилоятҳои Свердловску Тошканд, комитети партиявии райони Городишенскии вилояти Волгоград шартномаи дӯстӣ баста шуд. Комитетҳои комсомолӣ озмоишҳои «Меҳоҳам корманди комсомол бошам» ва «Ҷустуҷӯи кадрҳо»-и Комитети Марказии комсомоли республикаро дастгирӣ карданд. Интихоботи дар асоси альтернатива — аз котиби ташкилоти ибтидоӣ то котиби комитети комсомолии вилоят — меъёри ҳаёти комсомолӣ шудааст.

Яке аз роҳҳои асосии таъмини ташкиливу идеологии бозсозӣ дар комсомол интихоби принципи ба ҷузъҳо тақсим кардани органи роҳбарикунанда, яъне ташкили структураи беҳтарини ташкилотҳои комсомолии ҳамаи зинаҳо мебошад. Гуногунии структура, албатта, системаи роҳбариро, махсусан дар зинаҳои болоӣ, мураккаб мегардонад, вале имкон медиҳад манфиати комсомолон ва хусусиятҳои минтақа пурратар ба назар гирифта шаванд.

Вазъият тағьир ва такмил додани структураи аппарати комитети комсомолии вилоятро талаб кард. Структураи мавҷудаи соҳавиро ба структураи территориявӣ табдил дода, мо умедворем маркази асосии корро ба ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ гузаронем, аппаратро ба кори ташкилотчигию сиёсии байни ҷавонон сафарбар намоем. Санҷиши амалӣ бартарии структураи навро тасдиқ мекунад. Вай имкон дод, ки аппарат ба ҷавонон наздиктар карда, қувваи он дар шӯъбаҳо муттаҳид гардонда шавад. Масъулияти кадрҳо барои участкаи ба зиммаашон гузоштташуда баланд карда, такрори кори комитетҳои шаҳриву районии комсомолӣ амалан барҳам зада шуд. Ташкилотчиёни масъул, ки ҳар кадомашон ба фаъолияти ташкилотҳои шаҳриву районии комсомолии территорияи худ аз рӯи яке аз соҳаҳо — ташкилӣ, идеологӣ, иҷтимоию иқтисодӣ, масъалаҳои маориф роҳбарӣ мекунанд, симои асосии аппарат гардиданд. Ва ҷолиб аст, ки кормандони комитети вилоятӣ вақти корро оқилонатар истифода мебаранд. Агар пештар зиёда аз 80 фоизи он барои корҳои муқаррарии аппарат сарф мешуда бошад, пас ҳоло 60 фоизаш барои бевосита кор бурдан дар маҳалҳо, дар ташкилотҳои поёнӣ ҷудо карда мешавад.

Кормандони аппарати комитетҳои комсомолии шаҳриву районӣ низ ба ҳамин гуна структура гузашта истодаанд. Тарзу усулҳои нави кор ёрӣ медиҳанд ҷавононро фаъолтар гардонем. Вале гуфтан мумкин нест, ки обрӯю эътибори комсомол дар байни ҷавонон хеле баланд шуда бошад.

Бояд икрор шуд, ки на ҳамаи комитетҳои комсомолӣ ташаббуси ҷавононро сари вақт дастгирӣ мекунанд. Дараҷаи кори комитетҳои комсомолии шаҳри Қайроқум, районҳои Мастчоҳ, Зафаробод алҳол ба вазифаҳои айём мувофиқ нест. Дар ташкилоти коммунистии бачаҳо низ проблемаҳои зиёд ғун шудаанд. Талабагону муаллимони комсомол аз онҳо хеле дур мондаанд. Миқдори зиёди шиорҳои пурдабдаба, озмуну походҳо дар фаъолияти манфиатбахш ширкат варзидани ҷавононро ба таваҳҳуме табдил додааст.

Дар шуури мо даъвати зерин реша гирифтааст: «Пионерони ҷавон, ба муборизаи баҳри кори Партияи Коммунистӣ бошед тайёр!» Ва ҷавоби ҷасуронаи «Доимо тайёр! ба мо одат шудааст. Вале мо, калонсолон, на ҳамеша тайёрем ба онҳо ёрӣ диҳем. На дар ҳамаи шаҳру районҳо хонаҳову қасрҳои пионерон мавҷуданд. Маркази техникҳои ҷавон ва дигар муассисаҳои беруназмактабӣ дар биноҳои тасодуфӣ ҷойгиранд. Ҳоло ҳамаро зарур аст ба муҳокимаи концепцияи бозсозии фаъолияти ташкилоти пионерӣ пардозанд ва барои худ муайян кунанд, ки ба пионеронамон кӣ ва чӣ гуна кӯмак расонда метавонад.

Набояд фаромӯш кард, ки проблемаи тарбияи ҷавонон на танҳо ба иттифоқи мо дахл дорад. Дар ҳамаи ташкилотҳои давлативу ҷамъиятӣ комиссияҳо, секцияҳое ҳастанд, ки вазифадоранд ба ҷавонон таъсири тарбиявӣ расонанд, вале кори онҳо мутобиқ гардонда намешавад. Ҳар кадоми онҳо лахчаро таги кулчаи худ мекашанд, аммо проблемаҳои ҷавонон чунон ки буд, ҳамон тавр мемонанд. Масъалаҳои истеҳсоли либоси муосиру арзон барои ҷавонон ҳалли худро намеёбанд, талаботи оилаҳои ҷавон ба манзил қонеъ намегардад, миқдори талоқ, қонунвайронкунӣ миёни ҷавонон кам намешавад. Хулоса, ба ташвишу изтироб сабаб ҳаст. Қайҳо зарурате ба миён омадааст, ки қувваҳоро муттаҳид сохта, воситаҳои ҳамаи тарафҳои манфиатдор якҷоя гардонда шаванд. Асоси инро дар пленуми якҷояи комитети комсомолии вилоят ва иттифоқҳои касабаи вилоят ва дар сессияи вилоятии Совети депутатҳои халқӣ гузошта, дар онҳо барномаи комплексии проблемаҳои ҷавононро қабул кардан мумкин аст.

Дар ташаккули маънавию ахлоқии шахсияти ҷавон органҳо ва муассисаҳои маданият роли калон мебозанд. Вале пас аз гузариш ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ин соҳа нуқсон пайдо кардан гирифт. Идораҳои интишороти фильмҳо сатҳи шуури ҷамъиятиро ба назар нагирифта, аз паси пул шуда ва самтгириҳои арзишмандро инкор карда, фильмҳое мехаранд, ки аз неруи тарбияи идеявӣ орӣ буда, олами мураккабу серҷабҳаи инсонро яктарафа инъикос менамоянд. Ҳамин гуна тамоюл дар навозеҳии барномаҳо, бо ҳар роҳ ба даст овардани даромад ҳини истифодаи биноҳои дигар муассисаҳои маданияту маърифат ба назар мерасад. Хулоса, даромад барои органҳо ва муассисаҳои интишори маданият ҳанӯз меъёри фаъолияти фоиданоки ҷамъиятӣ нест. Ба назари мо, танҳо даст кашидан аз ҳисоби пурраи хоҷагӣ, дотацияи ҳатмӣ барои рушди соҳаи маданияту санъат имкон медиҳад, ки вай ба бозсозӣ хидмат кунад.

ВЛКСМ аз замони пайдоиши худ звенои ҷудонашавандаи системаи сиёсӣ мебошад, аз ин рӯ, ҳамаи тағйиротҳое, ки дар ҷамъият ба амал меоянд, бевосита ба манфиатҳои комсомол дахл мекунанд. Интихоботи гузаштаи депутатҳои халқии СССР барои ташкилотҳои комсомолӣ имконияти хубе фароҳам овард, ки ҷавононро ба раванди фаъоли сиёсӣ ҷалб намояд, дар амал исбот намояд, ки комсомол ташкилоти сиёсии ҷавонон мебошад. Комитети вилоятии комсомол қувваи худро ба ду самт равона кард: якум — беҳтарин намояндагони комсомолро барои интихоб шудан ба депутатии халқии СССР аз ВЛКСМ тавсия кард, дуюм — пешниҳоди фаъолона ва дастгирии номзадҳоро ба депутатӣ дар

13 округи территориявӣ ва миллии территориявии дар вилоят ташкилшуда таъмин намуд.

Дар худи рӯзҳои аввал дар пленумҳои комитети шаҳрӣ ва районии комсомол 7 номзад пешбарӣ карда шуд. Вале мустақилияти комитетҳои комсомолӣ на ба ҳама маъқул шуд. Моро лозим омад барои амали «бемаслиҳат» эроду маломат шунавем. Ҳатто маҷбур мекарданд барои радди қарори худ пленум даъват кунем. Маълум шуд, ки баъзе кормандони партиявию советӣ аз тафаккури консервативӣ халос нашудаанд.

Дар баробари ин маъракаи гузашта нишон медиҳад, ки дар як қатор мавридҳо худи комитетҳои комсомолӣ низ ба шитобкорӣ роҳ доданд, ба интихоби номзадҳо саҳлангорона муносибат кардаанд. Дар натиҷа шахсоне ба номзадӣ пешниҳод шуданд, ки барои депутат интихоб шуданашон имконияте надоштанд.

Иштироки ташкилотҳои комсомолӣ дар маъракаи пешазинтихоботи санҷиши ҷиддии размандагӣ, ҳамбастагӣ, камолоти сиёсӣ, омодаи амал будан дар вазъиятҳои ғайричашмдошт гардид, барои номзадҳои аз комсомол пешбаришуда бошад, мактаби муборизаи сиёсӣ, ҳосил намудани малакаи муколама бо ҷавонон шуд.

Комсомол дар марҳилаи нави рушди худ қарор дорад ва ин ҷо низ моро лозим аст он ҳама арзишҳоеро, ки воқеиятамон медиҳад, ҷамъ оварем. Мо бояд огоҳии Ленинро аз он хусус фаромӯш накунем, ки агар таҷрибаи гузашта чашми моро ба нодурустии услубҳои кӯҳна накушода бошад, вазифаҳои худро бо услубҳои имрӯза наметавон иҷро кард. Мо фаъолияти худро боз сохта, аз ҳамаи он чи ки ба пешравиамон халал мерасонад, даст мекашем ва он шаклу шеваҳоеро, ки аз озмуни вақт гузаштаанд, такмил медиҳем.

**Н. ЮЛДОШЕВ,**
**котиби якуми комитети комсомолии вилояти Ленинобод.**

**И. ДЕДОВ,**
**ҷонишини Раиси Президиуми**
**Совети Олии РСС Тоҷикистон**

# ТАҶРИБАРО ОМӮЗЕМ, АЗ ХАТОҲО САБАҚ ГИРЕМ

ПЛЕНУМИ ноябрии (с. 1988) ҚМ ҚПСС ва сессияи ғайринавбатии дувоздаҳуми Совети Олии СССР даъвати ёздаҳум, ки ба дигаргунсозиҳои куллии соҳаи сохтмони давлатии пешбиникардаи қарорҳои конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ роҳи васеъ кушоданд, дар ҳаёти сиёсии мамлакатамон воқеаи махсусе гардиданд. Қонунҳои қабулкардаи сессия системаи интихобии моро куллан нав сохта, имкон доданд, ки оммаи васеи одамон ба эҷодкории васеи сиёсӣ ҷалб карда, изҳори озодонаи иродаи интихобкунандагон таъмин намуда, дар ҳамин асоси демократӣ барои ташаккули органи ҳақиқатан бонуфузи ҳокимият, ки барои ҳимояи манфиати халқ дар шароити бозсозӣ ваколат дошта бошад, замина ба вуҷуд оварда шавад.

Инак интихоботи аввалине, ки аз рӯи қонунҳои нав гузаронда шуд, барпо гардид. Панҷоҳу ҳафт нафар намояндагони Тоҷикистон, ки дар округҳо ва аз ташкилотҳои ҷамъиятӣ интихоб гардиданд, низ соҳиби мандати депутати халқии СССР шуданд.

Агар ба натиҷаҳои интихоботи соли 1989 аз нуқтаи назари сиёсӣ баҳо диҳем, ба онҳо, эҳтимол, бояд маҳз аз ҳамин нуқтаи назар баҳо дод, пас қабл аз ҳама қайд кардан зарур аст, ки интихобот дар ҳаёти ҷамъиятию сиёсии мамлакатамон воқеаи калоне гардид, ки барои вусъати минбаъдаи демократияи социалистӣ, такомули фаъолияти органҳои олии ҳокимияти давлатӣ аҳамияти бузурге дорад.

Хусусияти давраи ҳозираи рушди мамлакатамон, ки дар баробари дастовардҳои бозсозӣ проблемаҳои аз замони гузашта меросмонда ҳануз бисьёранд, ба интихобот мазмуни наве бахшид. Ва дар ин айёми дигаргунсозиҳо меҳнаткашони республика бо иштироки фаъолонаашон дар интихобот сиёсати ҳозираи Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советиро дастгирӣ намуданд. Дар байни депутатҳои аз Тоҷикистон интихобшуда беш аз 92 фоизашон аъзо ва номзад ба аъзогии КПСС мебошанд. Ин далели эътимодбахши боварии халқ ба бозсозие мебошад, ки онро партия оғоз намудааст ва ба амал мебарорад.

Дар мамлакати мо ин гуна маъракаи интихобот нагузашта буд. Вай ҳамаи табақаҳои ҷомеаро ба ҷунбиш оварда, ба рӯҳафтодагию бепарвоии иҷтимоӣ хотима гузошт ва фаъолии сиёсии интихобкунандагонро вусъат дод. Душвориҳои маъракаи мазкурро ба хотир оварда, кас дарк месозад, ки ҳар иштирокчии он худро ҳаққонӣ гражданине эҳсос намуд, ки овози ӯ қадру қимати воқеӣ дорад. Мардум ба расмиятпарастию усулҳои кӯҳнаи роҳбарӣ торафт қатъитар муқобил мебароянд, ақидаи хешро ҷасурона ва собитқадамона ҳимоя намуда, мӯътақидиашонро бо корҳои амалӣ собит мекунанд. Ин падидаҳои мусбати демократия яке аз натиҷаҳои муҳимтарини бозсозӣ мебошад. Дар коллективҳои меҳнатӣ манфиатдорона пешбарӣ ва муҳокима шудани номзадҳо, комилан ба тарзи нав сурат гирифтани вохӯриҳои онҳо бо интихобкунандагон, аз

расмиятпарастӣ дур шудани ташвиқоти пеш аз интихоботро ба хотир меоварем.

Вале бисьёр чизҳое ҳастанд, ки онҳоро фикру мулоҳиза кардан, барои оянда хулоса баровардан зарур аст, хусусан ки интихоботи депутатҳои халқии РСС Тоҷикистон ва Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ дар пешанд. Ғайр аз он, ҷамъбасту сабақҳои интихоботи гузаштаро барои такомули қонунгузории мо истифода кардан лозим аст.

Ба андешаву мулоҳиза, аз ташкили округҳои интихоботӣ сар карда, ҳамаи давраҳои тайёрӣ ва гузарондани интихобот водор мекунанд. Ин ҷо навигарӣ ҳамин аст, ки округҳои интихоботӣ на аз рӯи шумораи аҳолӣ, ки қаблан ҳамин тавр буд, балки аз рӯи шумораи интихобкунандагони ҳудуди дахлдор ташкил карда шуданд, ки ин мақоми маҳз ҳамин қисми ваколатдори аҳолиро ифода менамояд. Мувофиқи қонун дар республика 46 округи интихоботӣ, аз ҷумла 9 округи территориявӣ, 32 округи миллӣ-территориявӣ ва 5 округи интихоботии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ ташкил карда шуда буданд.

Масъалаҳои ташаккули комиссияҳои интихоботии округӣ аҳамияти басо муҳим доштанд. Ба ҳайати комиссияҳои мазкур қариб 700 нафар дохил гардиданд, ки онҳоро коллективҳои меҳнатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва маҷлисҳои интихобкунандагон дар ҷои истиқомат пешбарӣ намуданд. Агар аз рӯи меъёрҳои пешина баҳо диҳем, пас ҳайати комиссияҳо комилан қаноатбахш аст.

Аммо дар шароити инкишофи минбаъдаи процесси интихобот саҳву хатоҳои дар ибтидо рохдодашуда аён гардида, комилан нораво будани тарзҳои кӯҳнаи муносибат зоҳир шуд. Дар як қатор маҳалҳо ба ташкили комиссияҳои интихоботӣ рӯякӣ муносибат карданд. Дар бораи ҳаҷм ва масъулияти коре, ки мебоист ба ҷо овард, тасаввуроти равшан надоштанд. Ба ҳайати комиссияҳо ҳуқуқшиносону мутахассисоне, ки кори советиро нағз медонанд, хеле кам дохил шуданд. Дар айни ҳол дар ҳайати онҳо одамоне ҳам буданд, ки қонунҳои доир ба интихоботро тамоман намедонанд ва ин ҳам ба фаъолияти худи комиссияҳо ва ҳам ба давраҳои баъдинаи процесси интихобот таъсири манфӣ расонд. Охир чунин вазифаҳои асосии маъракаи пеш аз интихобот, мисли ташкили пешбарӣ намудани номзадҳо ба депутатӣ, даъват кардану гузарондани маҷлисҳои округ, ба қайд гирифтани номзадҳо, ташкили вохӯрии онҳо бо интихобкунандагон ба зиммаи маҳз ҳамин ташкилотҳои ҷамъиятӣ гузошта шуда буданд.

Бинобар ҳамин барои оянда сабақ гирифта, аз худи оғози маъракаиояндаи пеш аз интихобот таваҷҷӯҳи коллективҳои меҳнатӣ, аҳли ҷамъиятро ба он ҷалб бояд кард, ки ба ҳайати комиссияҳои интихоботӣ одамони бештар салоҳиятнок, фаъолу принципнок ва сазовори боварии комили интихобкунандагонро дар асоси конкурс пешбарӣ намоянд.

ТАҶРИБАЕ, ки дар давраи пешбарӣ кардани номзадҳо ба депутатӣ андӯхта шудааст, низ хеле пурқимат мебошад. Назар ба амалияи пештара ҳар коллективи меҳнатӣ имкон дошт номзади хешро пешбарӣ намояд. Беҷуръатона бошад ҳам, ҳуқуқи пешбарӣ кардани номзадҳо ба депутатӣ дар маҷлисҳои ҷои истиқомати интихобкунандагон низ истифода бурда шуд. Ҷолиб аст, ки дар аксари маҷлисҳо барои пешбарӣ намудани шумораи номаҳдуди номзадҳо, ҳатто пешниҳоди номзадии худ, ҳамаи шароит фароҳам оварда шуд. Имконияти ишғол кардани мавқеи фаъолонаи гражданӣ боиси вусъати ташаббус гардид. Дар баъзе округҳо 15 — 20 нафар ва аз ин ҳам зиёдтар номзадҳо пешбарӣ карда шуданд. Ҳамагӣ бошад, 267 кас, ё худ ба ҳар округ ба ҳисоби миёна 6 нафар пешбарӣ гардида буданд.

Бо вуҷуди ин имкониятҳои хубе, ки дар ин давраи маъракаи интихоботӣ мавҷуд буданд, пурра истифода нашуданд. Бисьёр ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, касабавӣ ва комсомолӣ, ки аз рӯи одат интизо-

ри амру фармони «боло» шуданд, ба тартиби нави пешбарии номзадҳо аз ҷиҳати ташкилӣ, методӣ ва психологӣ омода набуданд. Ба маҷлисҳои алоҳидаи пеш аз интихобот тайёрии суст дида, дар баъзе ҷойҳо ба вайронкунии тартиби гузарондани онҳо роҳ дода шуд. Ин гуна ҳодисаҳо, чунончи, дар конференцияҳои коллективҳои меҳнатии институти «Тоҷикколхозпроект», беморхонаи клиникии № 5 шаҳри Душанбе, дар маҷлиси кормандони нашриёти «Адиб» ва коллективи колоннаи сайёри механиконидашудаи № 17 тресги «Данғараводстрой», дар ҷои истиқомати интихобкунандагон ҷой доштанд. Ва бесабаб нест, ки дар ҷое ки ба гузаронданн маҷлисҳо ба тарзи кӯҳна муносибат карданд, номзадҳои пешбаришуда дар марҳалаҳои минбаъда аз конкурс нагузаштанд.

Албатта, интихоботи моҳи март мувофиқи қонуни нав барпогардида таҷрибаи аввалин буд ва дар рафти тайёрӣ ва гузаронданн он ба саҳву хатоҳо низ роҳ дода шуд. Вале ин таҷриба бозьёфти бозсозӣ мебошад. Вай равшан нишон дод, ки ҳеҷ як қонун, ҳатто қонуни хубтарин, худ ба худ натиҷаҳои дилхоҳ намебахшад. Дар байни мардум ҳамарӯза кори ташкилотчигӣ, эзоҳотӣ ва тарбияи идеявӣ бурда, қонунҳои оид ба интихоботро ҳарҷониба тарғиб кардан зарур аст.

Аз хусуси маҷлисҳои округии пеш аз интихобот, ки дар ташкили процесси интихобот мақоми муайяне доштанд, махсусан сухан гуфтан мехостам. Ба назари аввал, ин маҷлисҳоро нагузаронида, ҳамаи номзадҳои пешбаришударо барои ба қайд гирифтан пешниҳод кардан мумкин мебуд. Аммо дар ин маврид доир ба ҳар яки онҳо ҳосил кардани ақидаи муайяни шахсӣ басо душвор мегардид, алалхусус ба назар гирем, ки дар як вақт дар округҳои ҳам территориявӣ ва ҳам миллию территориявӣ овоз додан лозим буд, дар вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ бошад, ба интихобкунандагон бюллетени сеюм ҳам дода мешуд. Барои ҳамин ҳам маҷлисҳои округӣ аҳамияти калон доштанд. Иштирокчиёни он бо ҳар номзад ва программаи ӯ муфассал шинос мешуданд, фикру мулоҳизаи рафиқонашонро мешунавиданд ва фақат баъд аз ин муайян мекарданд, ки барои бақайдгирӣ ба комиссияҳои округии интихоботӣ киро пешниҳод кардан лозим аст.

Мутаассифона, он савияи маданияти мубоҳиса, ки демократия тақозо мекунад, на дар ҳама ҷо таъмин карда шуд. Дар маҷлиси пешазинтихоботии округи Панҷакент беэътиборӣ ба ҷиҳати ташкилии масъала боиси он гардид, ки барои бақайдгирӣ номзади дуюми альтернативӣ хоста гирифта шавад. Гарчи аз рӯи ин округ 6 номзад пешбарӣ шуда буд. Ҳамин гуна ҳодиса ҳангоми интихоби дубора дар округи интихоботии № 356 Душанбе низ рух дод, ки он ҷо аз 12 номзади пешбаришуда барои қайд фақат як кас пешниҳод гардид.

Дар оянда механизми танзими демократии тартиби бақайдгириро ҳаматарафа мулоҳиза бояд кард, то ки дар ҳамаи марҳалаҳои процесси интихобот принципи қувваозмоӣ риоя карда шавад. Шояд дар қонунгузории оид ба интихобот пешбинӣ кардан лозим бошад, ки барои ҳар мандат камаш ду номзад ба қайд гирифта, маҷлисҳои округӣ дар сурати пешбарӣ намудани беш аз се номзад гузаронда шаванд.

Нуктаҳои дигари қонунгузории оид ба интихобот низ мӯҳтоҷи аниқ кардан мебошанд. Аз ҷумла, ин ба тартиби намояндагӣ дар маҷлисҳои округии коллективҳое, ки номзадҳои худро пешбарӣ кардаанд, инчунин ба таъминоти техникаи ҳисоб кардани овозҳо дахл дорад.

Зуҳуроти наве, ки ҳамаи мо шоҳиди он гардидем, мубориэаи пеш аз интихоботӣ мебошад. Вай имкон медиҳад, ки программаҳои номзадҳо ба депутатӣ муқоиса карда, на фақат барои тарафдорӣ кардан, балки барои рад намудани баъзе номзадҳо ташвиқот бурда шавад. Ҳар касе, ки ба ӯ боварӣ зоҳир карда шуд, аз мактаби муомилаю муошират бо оммаи халқ гузашта, дар бобати ҳимояи ақидаи хеш таҷриба ҳосил намуд, ки он, албатта, дар оянда лозим мешавад.

АММО ДАР чодаи интихобот ҳам ба саҳву хатоҳо роҳ дода шуданд. Мавчуд набудани тачрибаи кофии сиёсӣ дар он зуҳур ёфт, ки баъзе номзадҳо ба депутатӣ ҳангоми танқиди якдигар чандон хушмуомила набуданд. Номзадҳои алоҳида барои дар байни аҳолӣ пайдо кардани шӯҳрат ба программаҳои худ ҳар гуна неъматҳои иқтисодию ичтимоиро беасос ваъда медоданд, вазъи воқеии хочагии халқи мамлакат ва республикаро ба назар намегирифтанд.

Дар рафти маъракаи пеш аз интихобот ва мулоқоти номзадҳо ба депутатӣ бо интихобкунандагон масъалаи таъмини амалии кафолатҳои баробарҳуқуқии номзадҳо дар истифодаи воситаҳои ташвиқотӣ пеш аз интихоб низ ба миён омад. Охир имконияти онҳо дар ин бобат на ҳамеша ба сифатҳои шахсии ин ё он номзад, балки аксаран ба имкониятҳои коллектив ё ташкилотҳои чамъиятие вобаста аст, ки ӯро пешбарӣ кардаанд. Вале аён аст, ки ин имкониятҳо тамоман нобаробаранд ва бинобар он манфиати на фақат номзадҳо, балки дар ниҳояти кор, манфиати интихобкунандагонро ҳам маҳдуд мекунад.

Албатта, ин маънои онро надорад, ки воситаҳо, шаклу усулҳои ташвиқоти пеш аз интихоботро маҳдуд кардан лозим аст. Лавҳаҳои ташвиқотие, ки программаҳои пешазинтихоботиро баён менамоянд, мулоқоти эътимодомези номзадҳо бо интихобкунандагон дар вазъияти ғайрирасмӣ, нашри хабару мақолаҳо дар матбуот, нақл дар бораи номзадҳо ба депутатӣ тавассути телевизион ва радио — ин хама воситаҳо бешак бояд дар амалияи интихобот беш аз пеш истифода шаванд. Маҳз ба туфайли ҳамин бори нахуст дар тӯли даҳсолаҳо мардум ба маъракаи интихобот мароқу манфиатдорӣ зоҳир намуда, ҳақиқатан интихоб карданд, на хамту овоз доданд.

Дар давраи хотимавии хеле масъулиятноки процесси интихобот низ проблемаҳои зиёд пайдо шуданд. Дар баъзе чойҳо барои чиҳозонии участкаҳои интихоботӣ чораҳои зарурӣ дида нашуданд — хоначаҳои овоздиҳӣ намерасиданд, аз ин рӯ, дар назди онҳо интихобкунандагони зиёд ба навбат меистоданд. Ҳангоми кушодани қуттиҳои овоздиҳӣ ҳазорҳо бюллетеньҳо беэътибор дониста шуданд. Ин аз кори ғайриқаноатбахши эзоҳотие гувоҳӣ медиҳад, ки дар коллективҳои меҳнатӣ, чои истиқомати интихобкунандагон ва бевосита дар участкаҳои интихоботӣ гузаронда мешуд: на ҳамаи интихобкунандагон аз тартиби нави овоздиҳӣ огоҳ буданд.

Бефаъолиятии сиёсии баъзе гражданинҳо, ки дар овоздиҳӣ ширкат наварзиданд, низ зоҳир гардид. Дар байни онҳо одамоне ҳам буданд, ки бошуурона, на ба тарафдорӣ ва на ба муқобили номзадҳо ба депутатӣ овоз надоданд ва ба ин беэътибории органҳои маҳаллии ҳокимиятро ба проблемаҳои ичтимоию маишиашон далел нишон доданд. Ин мавқеи онҳо шубҳанок аст. Охир сухан дар бораи одамони мушаххасе мерафт, ки номзад ба депутати халқии СССР пешбарӣ шудаанд. Агар нисбати ягон номзад ба депутатӣ даъво мешуд, муносибати худро ба ӯ дар мачлиси коллектив ҳангоми пешбарӣ кардани ӯ, дар мачлисҳои округӣ, ҳангоми вохӯрӣ ва, ниҳоят, дар вақти овоздиҳии пинҳонӣ ифода кардан мумкин буд. Маҳз интихобкунанда ва танҳо вай мебоист ҳал кунад, ки ҳайати Съезди депутатҳои халқӣ чӣ хел бояд бошад, дар Совети нав кӣ бояд кор кунад.

Мехостам дар бораи боз як сабақ чанд сухан бигӯям. Дар байни 46 депутати халқии СССР аз Точикистон, ки дар округҳои территориявӣ ва миллии территориявӣ интихоб гардиданд, ҳамагӣ 9 нафар коргар ва колхозчӣ, 2 нафар зан ҳастанд. Ҳол он ки мо ҳазорҳо нафар меҳнаткашони зану марди ачоиби баландмаълумот ва аз чиҳати сиёсӣ баркамол дорем, ки бевосита дар цехҳои истеҳсолот, корхонаҳо, сохтмон, саҳрову фермаҳо фидокорона меҳнат мекунанд. Аз байни онҳо беҳтаринашонро хоста гирифтану депутати халқӣ интихоб кардан мумкин аст. Бовари

комил дорам, коргарон ва деҳқонони депутат интихобшуда, ки бо халқ алоқаи зич дошта, ҳаёти воқеиро нағз медонанд, ҳокимияти ҳақиқатан халқиро сазовор таҷассум намуда, дар органи олии ҳокимияти давлатӣ самаранок кор карда метавонанд.

Пас сабаб чист, ки дар байни интихобкардагони халк одамони бевосита дар истеҳсолот коркунанда каманд? Ба фикрам, якум, амалияи пешинаи интихобот таъсир кард: дар коллективҳои меҳнатӣ мисли пештара интизори дастур шуданд. Дуюм, бисьёр ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва касабавӣ ба умеди амр шуда, дар маъракаи интихоботӣ мавқеи хоси худро ишғол накарданд.

Ба фикрам, аз ин падидаи номӯътадил сабақи зарурӣ гирифтан лозим аст. Коргарону деҳқонон бояд дар органҳои ҳокимияти халқӣ ҷои муносиб гиранд. Гуфтаҳои боло ба Советҳои депутатҳои халқӣ ҳам пурра дахл доранд. Хусусан, ки мақом ва масъулияти онҳо дар маъракаи интихобот хеле баланд шудаанд. Мувофиқи қонун Советҳо ба комиссияҳои интихоботӣ дар ҳалли доираи васеи масъалаҳои интихобот ҳаматарафа кӯмак мекунанд.

Ба ҳамин тариқ, метавон гуфт, ки интихобот ба мо имкон дод ба мақсади асосӣ расем, яъне дар ҳайати корпуси нави депутатҳои мамлакат аз намояндагони беҳтарини аҳолии республика гурӯҳи бонуфузи қобили фаъолият барпо намоем. Акнун дар бораи он ғамхорӣ кардан лозим аст, ки робитаҳои зичи дар рафти маъракаи интихобот муқаррар-гардидаи оммаи халқ бо депутатҳои халқӣ боз ҳам қавитар шуда, вусъат ёбанд.

Съезди ба қарибӣ барпошудаи депутатҳои халқии СССР имкониятҳои басо калони демократияи социалистиро нишон дода, дар таърихи Давлати советӣ боби наве оғоз намуд. Дар съезд интихоб гардидани Совети Олии доимокоркунандаи СССР, дар асоси нав ташкил шудани органҳои умумииттифоқии давлатӣ дар татбиқи амалии ислоҳоти системаи сиёсии мамлакатамон нуқтаи гардиш шуданд.

Дар савияи республикавӣ низ дар соҳаи сохтмони давлатӣ корҳои дахлдорро ба ҷо овардан, яъне масъалаҳои такомулоти структура ва фаъолияти органҳои ҳокимияти давлатиро ҳал кардан ва барои ташаккули онҳо интихоботи депутатҳои халқии РСС Тоҷикистон ва Советҳои маҳаллии депутатҳои халқиро гузарондан лозим аст.

Совети Олии республика, Президиум ва комиссияҳои доимии он дар асоси дастурҳои сиёсии Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС, Мурочиатномаи пешазинтихоботии КМ КПСС ба партия, халқи советӣ программаи дигаргунсозиҳои ояндаро кор карда баромада, падидаҳои нави айёми бозсозиро ҳаматарафа ба назар мегиранд, неруи бунёдкоронаи афкори ҷамъиятӣ, таҷрибаи нодири иштироки воқеии мардумро дар процесси сиёсӣ ҷамъ ва якҷоя мекунанд. Бинобар ин истифода кардани сабақу натиҷаҳои интихоботи депутатҳои халқии СССР таҷдиди Советҳоро чун органҳои ваколатдори ҳокимияти ҳақиқатан халқӣ хеле наздик хоҳад намуд.

# БИДУНИ ИВАЗ НАМУДАН ВА ИҶРО КАРДАНИ ВАЗИФАИ ДИГАРОН

ДАВЛАТИ социалистӣ — ташкилоти худи оммаҳои халқ мебошад. Меҳнаткашон ба ҷуз ҳокимияти иттиҳоди худашон, ҳокимияти дигареро намедонанд, таъкид намуда буд В. И. Ленин. Ифодаи табиати демократии Давлати Советӣ он аст, ки асоси доимӣ ва ягонаи онро органҳои интихобӣ, намояндагии халқ — Советҳои депутатҳои халқӣ ташкил медиҳанд. Конституцияи СССР роли Советҳоро дар механизми ҳокимияти халқӣ муайян намуда, дар нормаҳои худ нуктаҳои марксизмро дар бораи зарурати дар дасти намояндагии халқ гирд овардани тамоми ҳокимияти сиёсӣ таҷассум гардонидааст. «Дар СССР,—гуфта мешавад дар моддаи 2 Конституцияи СССР, — тамоми ҳокимият дар ихтиёри халқ аст. Халқ ҳокимияти давлатиро ба воситаи Советҳои депутатҳои халқӣ, ки асоси СССР-ро ташкил медиҳанд, ба амал мебарорад».

Бинобар ин Советҳо шакли асосии таҷассум ва татбиқи истиқлолияти халқи советӣ мебошанд. Ин роли Советҳоро худи таърихи пайдоиши онҳо, афзалиятҳои иҷтимоӣ-сиёсии ташкилоти ҳокимияти советӣ ба вуҷуд овардааст.

Талаботи ҳокимияти комили Советҳоро В. И. Ленин ҳанӯз пеш аз ғалабаи Революцияи Октябрь баён намуда буд. Дар Мактуби кушоди ӯ ба вакилони Съезди умумироссиягии депутатҳои деҳқонон (моҳи маи с. 1917) гуфта шуда буд: «Мо чунин республикаро мехоҳем, ки тамоми ҳокимият дар давлат, аз поён то боло, комилан ва фақат ба Советҳои депутатҳои коргарон, деҳқонон ва ғайра тааллуқ дошта бошад».

Вале, аз солҳои 30-юм сар карда, ин талаботи ленинӣ оҳиста-оҳиста вайрон карда мешуд, як қисми вазифаҳои Советҳо ва, зимнан, вазифаҳои муҳим, ба зиммаи органҳои партиявӣ ва хоҷагӣ гузошта шуданд. Роль ва аҳамияти Советҳо ҳамчун органҳои ҳокимияти давлатӣ ба ҳадди ақалл паст зада, структураи онҳо вайрон карда шуданд. Онҳо тадриҷан аҳамияти аввалаи худро гум карданд. Аз номи Советҳо асосан комитетҳои иҷроия, шӯъбаҳои онҳо, идораҳо ва комиссияҳои гуногун амал мекарданд. Ин гуна вазъият ба қобилияти кории Советҳо, ба принципи демократии фаъолияти онҳо таъсири манфӣ расонида, обрӯи онҳоро паст намуд. Албатта, гоҳ-гоҳ қарорҳои гуногун, указҳо ва дигар ҳуҷҷатҳои директивӣ, ки барои баланд бардоштани роли Советҳо равона карда шуда буданд, қабул карда мешуданд. Вале аксарияти онҳо иҷро нашуда монданд. Дигаргунӣ дар ин ҷо фақат баъди Пленуми апрелии (с. 1985), КМ КПСС ба амал омад. Дар муддати чор соли гузашта назария, стратегия ва тактикаи бозсозӣ коллективона тартиб дода, принципҳои инқилобии он равшан муайян карда шуданд. Бозсозӣ, ки бо заҳмати зиёди ҷамъият ба амал омад, ба амалияи иҷтимоӣ, моҳияти ҳаёти рӯзмарраи мо табдил ёфт. Вай дар рӯҳу қалби мо чун рамзи тафаккур ва амал ҷойгир шуд. Процессҳои таҷаддуд фаъолияти Советҳоро васеъ фаро гирифтанд. Бо вуҷуди солҳои карахтӣ ва таҳрифи таълимоти Ленин Советҳо аз санҷиши замон гузашта, қобили ҳаёт будани худ, имкониятҳои бузурги худро дар татбиқ намудани ҳокимияти комили халқ собит намуданд.

Худи мантиқи инкишофи минбаъдаи демократизми социалистӣ зарурати ҳаётии эҳьёи Советҳоро ҳамчун органи ҳокимияти комили халқ ба миён овард. Дар ин роҳ қарори КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР аз 25 июли соли 1986 «Дар бораи тадбирҳои минбаъда баланд бардоштани роль ва пурзӯр намудани масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ барои тезонидани тараққии ичтимоӣ-иқтисодӣ дар партави қарорҳои съезди XXVII КПСС» иқдоми барчастае гардид. Вале ба эҳьёи қатъии Советҳо, бешубҳа, Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ ибтидо гузошт.

Ин гуфтаҳо ба фаъолияти органҳои ҳокимияти вилояти Хатлон низ пурра дахл доранд. Ин органҳо аз 3 Совети шаҳрӣ, 18 Совети районӣ, 2 Совети шаҳрии тобеи район, 21 Совети посёлкавӣ ва 112 Совети қишлоқ, ҳамагӣ аз 157 Совети депутатҳои халқӣ иборатанд, ки дар онҳо 10563 нафар депутатҳо ҳастанд. Ва агар ба қарибиҳо ба онҳо комичроияҳо сардорӣ карда, аксар вақт вазифаи онҳоро ба зиммаи худ мегирифтанд, ҳоло ҳар як Совет беш аз пеш ҳамчун органҳои комилҳуқуқи коллективӣ ва намояндагии ҳокимияти давлатӣ амал мекунад. Ҳамаи масъалаҳои муҳимтарине, ки ба ихтиёри Советҳои дахлдори депутатҳои халқӣ дода шудаанд, фақат дар сессияҳо аз тарафи ҳамаи депутатҳо, бидуни дахолати кормандони аппарати комичроияҳо, баррасӣ ва ҳал карда мешаванд.

Масалан, тартиб додани планҳои перспективии кори Советҳо, комиссияҳои доимӣ ва комитетҳои ичроияи онҳоро мегирем. Ҳар каси бо ин кор машғулшуда медонад, ки тартиб додани план кори меҳнатталаби коллективӣ аст. План бояд ҳамаи соҳаҳои фаъолияти Советҳо ва органҳои онҳоро дар бар гирад. Ҳоло барои тартиб додани планҳои перспективии кор, одатан, депутатҳо — аъзоёни комиссияҳои доимӣ, роҳбарони ташкилотҳои ташаббускори чамъиятӣ, коллективҳои меҳнаткашон васеъ чалб карда мешаванд. Таклифҳое, ки онҳо ба миён мегузоранд, чамъбаст карда, ба муҳокимаи сессияи Советҳо пешниҳод мешаванд. Масалан, бо ташаббуси аъзоёни комиссияи доимӣ оид ба муҳофизати табиат дар сессияи шашуми Совети шаҳрии Қалининобод «Дар бораи вазъият ва тадбирҳои минбаъда беҳтар намудани риояи қонуни муҳофизати табиат ва истифодаи оқилонаи захираҳои табиӣ» масъала муҳокима карда шуд. Ва ин тасодуфӣ нест. Солҳои охир дар як қатор корхонаҳои шаҳр вазъияти экологӣ хеле бад шуда, маблағҳое, ки барои кори муҳофизати табиат чудо карда шудаанд, истифода бурда намешаванд. Депутатҳо — аъзоёни комиссия бо ёрии фаъолони худ — мутахассисони соҳаҳои хочагии халқ як қатор корхонаҳои нақлиёти автомобилӣ, базаи вилоятии «Сельхозхимия», нефтеснабсбыт, заводҳои шағал, хишт, нуриҳои азотии Вахш ва як қатор корхонаю ташкилотҳои дигарро, ки дар ҳудуди шаҳр воқеанд, пешакӣ тафтиш карданд. Натичаҳои тафтишот дар мачлиси комиссия муҳокима карда шуданд.

Ҳамин гуна кори коллективона тайёр намудан ва гузаронидани сессияҳои Советҳои депутатҳои халқӣ мебошад. Комитетҳои ичроия якчоя бо комиссияҳои доимӣ плани чорабиниҳои ташкилӣ-техникиро оид ба тайёр намудан ва гузаронидани сессияҳо тартиб медиҳанд, барои ин махсус комиссияҳо ташкил карда мешаванд, ки кори асосии тайёр намудани масъалаҳо ба зиммаи онҳо гузошта мешавад. Ба ҳайати комиссияҳо депутатҳо, мутахассисони соҳаҳои хочагии халқ, роҳбарони ташкилотҳои ташаббускори чамъиятӣ, фаъолони Советҳо дохил карда мешаванд. Лоиҳаи маърӯзаҳо ва қарорҳо пешакӣ дар мачлисҳои комиссияҳои доимӣ ва дар мачлисҳо дар ҳузури роҳбарони комичроияҳо муҳокима карда мешавад.

Чунончи, дар сессияи охири соли гузашта барпо гардидаи Совети райони Қабодиён гурӯҳи депутатҳо, ки ба он духтури касалхонаи район Э. Юсуфов, говчӯши колхози ба номи Тельман Қ. Имомалиева ва агрономи колхози ба номи 50-солагии СССР Т. Содиқов дохил буданд, аз

вазъияти ғайриқаноатбахши кори ҷамъиятҳои матлуботи қишлоқ ба ташвиш монда, пешниҳод намуданд, ки масъалаи вазъияти хизматрасонии савдо ба аҳолии район ва чораҳои беҳтарсозии он дар яке аз сессияҳои оянда муҳокима карда шавад. Иштирокчиёни сессия ин пешниҳодро маъқул дониста, ба комиссияи доимии Совети районӣ оид ба савдо ва хӯроки умумӣ супориш доданд, ки ин масъаларо ба муҳокима тайёр намояд. Аъзоёни комиссия ҳамроҳи фаъолон ба маҳалҳо рафта, бисьёр магазину ошхонаҳоро тафтиш намуданд, фикру мулоҳизаҳои аҳолиро омӯхтанд. Ва дар сессияи навбатии Совети район раиси комиссия, ҷонишини раиси колхози «Меҳнат-Роҳат» Т. Бердиев дар ин мавзӯъ баромад кард. Дар асоси он қарор қабул карда шуд, ки рафти иҷрои онро депутатҳо — аъзоёни комиссия ва комиҷроияи Совети район зери назорат гирифтанд.

Дар Советҳои районҳои Шаҳртуз, Қабодиён, Қолхозобод, Коммунистӣ, Данғара, шаҳрҳои Қӯрғонтеппа ва Кӯлоб, Советҳои депутатҳои халқии як қатор посёлкаҳо ва қишлоқҳо бештар «сессияҳои бемаърӯза» гузаронида мешаванд. Моҳияти ин «сессияҳо» аз он иборат аст, ки маърӯза 10—15 рӯз пешакӣ дар саҳифаҳои матбуот чоп карда, худи сессия бевосита бо музокираҳо сар мешавад. Ҳамин тавр, агар пеш дар муҳокимаи масъалаҳои асосӣ на беш аз 9—10 депутат иштирок мекарда бошад, ҳоло 15 — 20 депутат баромад карда метавонад. Имконияти беҳтар тайёр намудани сессия бошад, ба сифат, мазмун ва мушаххасияти музокираҳо таъсири хуб мерасонад.

Фаъолияти муштарак ва ба ҳам вобастаи депутатҳо, комиссияҳои доимии Советҳо, комиҷроияҳо ва дигар органҳо ҳоло ба тайёр намудани масъалаҳо ба муҳокимаи маҷлисҳои комитетҳои иҷроия ва комиссияҳои доимӣ низ хос аст. Фақат соли гузашта қариб 300 масъала ба ҳамин тарз тайёр карда шуд.

Бо мақсади таъмини иштироки васеи аҳолӣ дар кори органҳои ҳокимият комиҷроияҳои Советҳои маҳаллии вилоят сессияҳо ва маҷлисҳои сайёр мегузаронанд. Одатан ин гуна сессияҳо ва маҷлисҳо дар фермаҳои чорводорӣ, агроучасткаҳо, бригадаю цехҳо, маҳалҳои аҳолинишин бо даъват намудани ҳамаи коркунон ё сокинони он ҷо гузаронида мешаванд.

Маҷлиси сайёри комиҷроияи Совети районн Куйбышев, ки дар бинои касалхонаи марказӣ гузаронида шуда буд, ба ҳама маъқул шуд. Ин гуна шакли гузаронидани маҷлис имконият дод, ки беҳтар намудани хизматрасонии тиббӣ ба аҳолӣ дар ҳузури қариб ҳамаи коркунони соҳаи тандурустии район амиқ муҳокима ва қарори дуруст қабул карда шавад.

Принципҳои ба ҳам алоқаманд намудани кор дар иҷрои қарорҳои Советҳо, органҳои онҳо, иҷрои дархостҳо ва супоришҳои интихобкунандагон риоя карда мешаванд. Чун қоида, ба рафти иҷро комиҷроияҳо ва комиссияҳо назорат мекунанд. Масалан, сокинони совхози ба номи Турдиеви районн Москва солҳои зиёд ба бисьёр идораҳо дар бобати сохтмони ҳаммом дар қишлоқ мурочиат карданд, вале масъала ҳеҷ ҳал намешуд. Аммо вақте ки онҳо ин хоҳишро ба депутати худ — коргарзани совхоз С. Қурбонова, ки вакили онҳо дар Совети вилоятӣ мебошад, ҳамроҳ намуданд, ранги дигар гирифт. Комиҷроияи вилоят ба вай барои ба даст овардани ҳуҷҷатҳои лоиҳавию сметавӣ ёрӣ расонд ва маъмурияти совхоз сохтмони ин объекти барои аҳолӣ муҳимро ба ӯҳда гирифт.

Иҷрои қарорҳо ва дархостҳои бештар муҳим дар маҷлисҳои сессияҳои комиҷроияҳо таҳлил карда мешавад. Дар рафти ҳисобот дар назди интихобкунандагон комиҷроияҳо ва депутатҳои Советҳо дар бораи амалӣ намудани қарорҳо ва дархостҳо ба онҳо мунтазам маълумот медиҳанд ва дар айни ҳол фикру мулоҳизаҳои интихобкунандагонро меомӯ-

занд. Фақат соли гузашта беш аз 500 ҳамин гуна ҳисобот барпо гардид, ки дар онҳо зиёда аз 280 ҳазор нафар одамон иштирок карданд.

Воситаи самарабахши ба кори идоракунии тараққиёти ичтимой-иқтисодии минтақаҳо, хусусан барои амалӣ гардидани қарорҳо ва дархостҳо аз рӯи чунин масъалаҳо, монанди ободонӣ, кабудизору тозакунии санитарии маҳалҳои аҳолинишин, таъмини ҳифзи тартиботи чамъиятӣ, тарбияи насли наврас чалб намудани аҳолӣ ташкилотҳои худфаъоли чамъиятӣ мебошанд. Ин гуна ташкилотҳо дар вилояти мо қариб ҳазортоанд ва онҳо бештар аз 30 ҳазор нафар фаъолонро дар бар мегиранд. Иттиҳодияҳои сершумор ва гуногуни худфаъоли чамъиятӣ шакли махсуси худидоракунии чамъиятӣ мебошанд ва барои мустаҳкам намудани алоқаи Советҳо бо аҳолӣ ва коллективҳои меҳнатӣ хизмат мекунанд.

Роҳҳои асосии иштироки органҳои худфаъоли чамъиятӣ дар кори Советҳои маҳаллӣ равнақу ривоч додани ташаббус, фаъолияти ташкилотчигӣ барои чалб намудани аҳолӣ ба ичрои вазифаҳои ичтимой-маданӣ ва коммуналӣ-маишӣ дар маҳалҳо, ичрои қонунҳо ва ҳуччатҳои Советҳо, назорати оммавӣ ба кори муассисаҳое, ки ба аҳолӣ хизмат мерасонанд, иштирок дар мустаҳкам намудани қонуният ва тартиботи чамъиятӣ, тарбияи коммунистии чавонон мебошанд. Органҳои худфаъоли чамъиятӣ дар ин чо чун фаъолони оммавӣ амал менамоянд, ки комиссияҳои доимӣ, органҳои комичроияи Советҳо, гурӯҳҳои депутатҳо дар фаъолияти худ ба онҳо такья мекунанд.

Дар як қатор районҳои вилоят роли комитетҳои чамъиятии маҳаллаҳо, кӯчаҳо ва қишлоқҳо дар танзими гузаронидани тӯйҳои арӯсӣ ва маросимҳои мотам, кам кардани харочоти онҳо, дуруст ва мувофиқи мақсад сарф намудани бючети оила, баланд бардоштани маданияти маишати аҳолӣ, беҳтар намудани муносибатҳои байни миллатҳо хеле пурзӯр гардидаст. Масъалаи муносибатҳои миллӣ дар вилояти мо, ки дар он намояндагони 86 миллат ва халқият зиндагӣ мекунанд, аҳамияти махсус дорад. Тасодуфӣ нест, ки дар Совети вилояти Хатлон, Советҳои шаҳрҳои Норак, Кӯлоб ва қариб дар ҳамаи Советҳои районҳои вилоят оид ба муносибатҳои миллӣ комиссияҳои доимӣ ташкил карда шудаанд, ки масъалаҳои омӯхтан ва қонеъ гардонидани манфиатҳои миллии аҳолӣ ба зиммаи онҳо гузошта шудаанд.

Чи тавре ки маълум аст, комичроияҳо бояд ба депутатҳо ёрӣ расонанд, ки онҳо салоҳиятҳои худро амалӣ намоянд. Дар амал ин аксар вақт ба кори якчояи депутатҳо ва аппарати комичроия низ табдил меёбад. Чунончи, ба депутатҳо ҳангоми ҳисобот бисьёр хоҳишу таклифҳо ва баъзан мулоҳизаҳои амалӣ баён карда мешаванд. Қомичроияҳо маълумотҳои ба миён гузоштаи депутатҳоро таҳлил намуда, планҳои кори якчоя тартиб медиҳанд ва барои бартараф намудани камбудиҳои зикршуда тадбирҳо меандешанд. Одатан ба ин кор депутатҳо ва фаъолон мувофиқи округҳои интихоботии дахлдор чалб карда мешаванд.

Дар ин бобат мисоли зерин ҳам шаҳодат медиҳад. Дар рафти ҳисоботи охирини депутатҳои Совети шаҳри Қӯрғонтеппа интихобкунандагон масъаларо дар бораи дар маркази вилоят вучуд надоштани истгоҳҳои ободи автобус чиддӣ ба миён гузоштанд. Вале комичроияи шаҳр барои сохтмони истгоҳҳо маблағ надошт. Ба ҳар ҳол, бо дастгирии депутатҳо илочи корро ёфт. Ҳуччатҳои лоиҳавию сметавӣ ба таври мутамарказ тартиб дода, ба корхонаҳои барои ободонии кӯчаҳо мутасаддӣ супурда шуданд. Ва ба ҳар қадоми ин корхонаҳо пайдо намудани маблағ барои сохтани як истгоҳ, назар ба он ки комичроия дар тамоми шаҳр созад, осон буд. Дар натича аввалин даҳ истгоҳи автобус, ки дорои нақшу нигори миллӣ мебошанд, кӯчаҳои Қӯрғонтеппаро зеб доданд.

Дар маҳалҳо бо ёрии депутатҳо маърӯзаҳои ахборотӣ тартиб дода мешаванд, дар аксарияти комичроияҳо хонаи депутатҳо вучуд дорад. Мунтазам машғулиятҳои фаъолон-депутатҳо гузаронида, мубодилаи таҷрибаи кор такмил дода мешавад. Дар ин бобат таҷрибаи кори комич-

рояни Совети қишлоқи ба номи И. Шарифови райони Данғара ҷолиби диққат аст. Ғамхорӣ дар ҳаққи депутатҳо боиси вусъати фаъолияти ҷамъиятии онҳо пеш аз ҳама дар ҳалли чунин масъалаҳо, монанди дар ҳаёти деҳотиён ҷорӣ намудани маросимҳои нави советӣ, сохтмони манзил ва роҳҳо, ободонии маҳалҳои аҳолинишин гардид. Бо ёрии депутатҳо фақат соли гузашта дар ҳудуди Совети қишлоқ 56 хонаи истиқоматии майдони умумиашон 3360 мураббаъметр сохта, 8 километр роҳ асфальтпӯш карда, якчанд объектҳои савдо ва хизматрасонии маишӣ ба аҳолӣ буньёд карда шуданд.

Вале процесси бозгашти ҳокимияти ҳақиқатан халқӣ фақат оғоз ёфтааст. Ва мо ҳанӯз ба он муваффақ нашудаем, ки Советҳо сардори органҳои иҷроияе бошанд, ки худ ташкил медиҳанд. Аз он чи ки дар давоми даҳсолаҳо ба вуҷуд омадааст, якбора даст кашидан душвор аст, ба ин ба тарзи нав кор карда натавонистани қисми кадрҳо ва бисьёр вақт коҳилӣ ва сустии худи депутатҳо халал мерасонанд. Имконияти дигаргуниҳои қатъиро дар ин ҷо мо ба таъсис шудани Президиумҳои Советҳо вобаста медонем, ки ба зиммаи онҳо вазифаи мутобиқсозии фаъолияти депутатҳо, комиссияҳои доимӣ ва комиҷроияҳо гузошта мешавад. Вале дар ин бобат бояд аз ҳоло кор бурда шавад. Ба як худи қонунҳо, дастурҳо ё тағьир додани структура ҳокимияти комили Советҳоро таъмин кардан мумкин нест. Ин ҷо саъю кӯшиш, кори ҳамаи депутатҳо, интихобкунандагон ва тамоми халқ зарур аст.

Бисьёр комиҷроияҳо, комиссияҳои доимӣ ва худи Советҳои депутатҳои халқии вилояти Хатлон ҳанӯз шаклу усулҳои корро, ки ба талаботи бозсозӣ мувофиқ бошанд, пайдо накардаанд, мисли пештара интизори нишондодҳо, дастурҳо, ишораҳо мебошанд, худашон ташаббус нишон намедиҳанд. Бисьёр мисолҳое ҳастанд, ки органҳои маҳаллии партиявӣ ҳалли ин ё он масъаларо ба Советҳо ва органҳои онҳо «бовар намекунанд», вазифаҳои ба органҳои ҳокимият хосро худ иҷро мекунанд. Бо вуҷуди ин аввалин қадамҳои қатъӣ дар роҳи эҳьёи Советҳо ҳамчун органҳои ҳақиқии ҳокимияти халқ, инчунин тамоми рафти тайёрӣ ва гузаронидани интихоботи депутатҳои халқии СССР, аз ҷумла дар ҳудуди вилоят, нишон доданд, ки ба ҷуз ислоҳоти сиёсӣ ва иқтисодии ҷамъиятамон мо ҳоло дигар роҳи қобили қабул надорем. Фақат ин ислоҳот кафолати бозсозӣ мебошад. Ва дар ин ҷо устувор намудани ҳокимияти ҳақиқатан халқӣ, ки бо ҳар навъ тобеи аппарат гардонидани органҳои интихоботӣ созгор нест, аҳамияти ҳалкунанда дорад.

**Ю. ПОСЕЛЯНОВ,**
**ҷонишини якуми раиси комиҷроияи Совети депутатҳои халқии вилояти Хатлон.**

**И. МИЛЯВСКИЙ,**
**номзади илми иқтисодӣ**

# НОРМАТИВҲО ВА ДАСТУРҲО

## *Шарҳи муколамаи директори завод*

**Заводи масолеҳи ғайримаъдан ва рӯйкашии Консой аҳроми Хеопсро мемонад. Тарҳҳои алоҳидаи он дар дашти доманакӯҳи соҳили рости Сирдарьё аз дур намоёнанд. Завод аз бинои истиқоматии барои коргаронаш сохташуда даҳ километр, то марказн вилоят — шаҳри Ленинобод си километр дур аст.**

**Чунин навиштан мехостам: заводи Консой ҷазирачаест дар дашт. Вале баръакси онро исбот кардан лозим меояд: «Танҳоӣ»-и корхона фақат намуди зоҳирии мустақилияти он мебошад. Ҷазира давоми «замини калон» мебошад, кулро бошад мутлақо ҷузъ муайян мекунад: охир барои баҳо додан ба сифати оби дарьё фақат якчанд қулт аз он нӯшидан кифоя аст.**

**Директори завод Владимир Иванович Кондратов бидуни русуми шартии шиносшавӣ (маълум, ки ӯ ба қадри вақт мерасад) ба кабинет даъват намуда, аз байни когаздастае як варақ гирифта дар як он тараи одами ба даст овардани фоидаро рӯи коғаз сабт намуд. Метавон гуфт, ин барои гуфтугӯи ошкорои мо, ки дар он ҳар яки мо ҳам роли ҳариф ва ҳам роли ҳамфикрро мебозидем ва барои андешаронии ҷиддӣ дар бораи қисмати ислоҳоти иқтисодӣ са баб шуд.**

**А**ГАР АЗ рӯи шумораи коркунон ҳукм кунем, пас завод умуман чандон калон нест, дар он ҳамагӣ 280 кас кор мекунад. Вай 670 ҳазор сӯм фоидаи умумӣ (балансӣ) гирифта, зиндагиашро нағз карда метавонист. Корхона дар республика яке аз аввалинҳо шуда, ба модели якуми ҳисоби пурраи хоҷагӣ гузашт, ки ин ба ҳар коркун ба ҳисоби миёна моҳе 250 сӯм музди кори **кафолатнокро** таъмин мекунад. Нормативи таносуби ҳосилнокии меҳнат ва музди кор 0,9 аст. Қариб як бар як. Масалан, дар Комитети агросаноатии республика вай хеле кам — 0,55-ро ташкил медиҳад. Ба ибораи дигар, агар аз хусуси фардо фикр накарда, танҳо манфиатҳои ҷорӣ, яклаҳзагиро ба ҳисоб гирем, пас, чунон ки мегӯянд, зиндагии коргарони завод аз зиндагии дигарон бад намешавад. Ба ҳар ҳол сатҳи музди кор боиси ранҷишу норозигӣ намегардад.

**В. К.:** Бубинед, кор чи сон сурат мегирад. Аз 670 ҳазор сӯм ба завод танҳо 100 ҳазор сӯм, ҳамагӣ 15 фоизаш мемонад. Ана ҳамин аст фоидаи бақиягии мо, вале аслан вай ҳам азони коллектив нест. Охир, нормативи тақсимоти ин фоидаро аз боло муқаррар мекунанд. Ҳисоби пурраи хоҷагӣ не, балки амри пурраи маъмурист. Фармуданд, ки ин сад ҳазор сӯмро ба ду фонди ҳавасмандгардонии иқтисодӣ: тараққиёти иҷтимоӣ (28 ҳазор сӯм) ва ҳавасмандии моддӣ (72 ҳазор сӯм) тақсим кунем. Дар чунин миқьёс мо ба ҳар як коркун моҳе ба ҳисоби миёна 21 сӯм мукофотпулӣ дода метавонем. Ана ба шумо худидоракунию худмаблағтаъминкунӣ. Маблағи фоида ҳамеша устувор аст, вале хоҳ-нохоҳ корхона васеъ мегардад. Албатта, шумораи коркунон низ нисбатан меафзояд. Вале омили ҳавасмандгардонӣ боз дошта шудааст. Вай амал намекунад. Магар мо аз ҳисоби пурраи хоҷагӣ чунин «саховат»-ро мун-

тазир будем? Вақте ки фонди тараққиёти иҷтимоӣ танҳо барои иваз кардани дастаҳои дари хобгоҳи умумӣ ва якуним ҳазор сӯмӣ ҷудо кардани қарз ба ду оилаи ҷавон базӯр мерасад, оё аз хусуси тамоюли иҷтимоии иқтисодиёт, ғамхорӣ дар ҳаққи одам ҷиддан ҳарф задан мумкин аст? Ҳаминаш характернок аст, ки фонди тараққии истеҳсолот, яъне барои бо техникаи нав таъмин ва реконструкция намудани истеҳсолот, тайёр кардани кадрҳо ва амсоли инҳо дар завод умуман маблағ вуҷуд надорад. Аз ин мебарояд, ки худмаблағтаъминкунӣ чун шарти асосии ҳисоби пурраи хоҷагӣ гапи беҳуда будааст. Охир завод барои мо Институти фалсафа нест, ки дар он олати асосии меҳнат коғазу қалами мутаффаккир бошад.

**Муаллиф:** Ба хонанда моҳияти ҳодисаро муфассалтар мефаҳмонем. Оилаеро ба худ тасаввур мекунем, ки дар он музди кор мувофиқи талаботу эҳтиёҷот, бо назардошти андӯхти зарурӣ барои хариди молу асбоби рӯзгор аллакай пешакӣ хаёлан тақсим карда шудааст. Агар, масалан, касе «аз боло» омирона хароҷоти хӯроквориро маҳдуд ва ё маблағи хариди молҳои саноатиро зиёд кунад, он гоҳ ин кори беҳудааст. Корхона, коллективи меҳнатӣ низ бо дахлу харҷ, манфиату эҳтиёҷот ва талаботи тағьирёбандаи худ ячейкаи иҷтимоию иқтисодии ҷамъият мебошанд. Вале саволи дигар ба миён меояд: оё умуман бидуни нормативҳои дастурии тақсимоти даромад ё фоидаи корхона кор кардан мумкин аст? Ба фикрам, мумкин аст, вале дар сурати риоя кардани шартҳои муайян. Гап дар он аст, ки бекор кардани ҳамаи маҳдудиятҳо боиси баъзе оқибатҳои манфӣ шуда метавонад. Агар тамоми фоидаро (ғайр аз андозҳои ба ҷамъият додашаванда) худи коллектив тақсим кунад, пас хатари муносибати субъективӣ ба вуҷуд меояд, ки дар он ҳолат барои нафъи ҷорӣ, яклаҳзагӣ шуда, мақсади дорои характери старатегиро аз даст додан мумкин аст. Ин ҷо зуҳуроти худпарастии «коллективӣ» мустасно нест. Масалан, реконструкцияи куллӣ, навсозии техникӣ, технологӣ, гузаштан ба истеҳсоли маҳсулоти нав зарур аст. Ин аз ҳисоби кам кардани фондҳои тараққиёти иҷтимоӣ ва ҳавасмандгардонии моддӣ афзун гардондани фонди тараққии истеҳсолотро тақозо дорад, ки он ба музди кор таъсир мерасонад. Мувофиқи ҳисобу китоби ҳозира камаш баъди 8—10 сол маблағи гузоштташударо истифода бурда, самараи иқтисодиро таъмин намудан мумкин аст. Баъди 10 сол бошад, чунон ки дар урфият мегӯянд, кӣ медонад, ки чӣ ҳол рӯй медиҳад. Шояд алҳол бо таъмири арзони рӯякӣ қаноат кардан кифоя бошад? Беҳтар намебуд, ки директори корхона ё иттиҳодия (акнун ин вазифа интихобист) дар хотири меҳнаткашон чун роҳбари инсонпарвар накш банданд. Зиёда аз ин, дар коллектив бисьёр ҷавонон ҳастанд, ба онҳо кӯмак расондан, кор ёд додан, бо манзил таъмин намудан даркор аст. Бисьёр коркунони синнашон ба нафақа наздик ҳастанд, ки ба онҳо ақаллан ба андозае беҳбуди моддии ваъдашуда таъмин карда шавад. Охир чи ҳам мегуфтем: роҳбарон иштиёқманди онанд, ки бар зарари мақсадҳои дарозмӯҳлати стратегӣ маблағро ба фонди ҳаққи меҳнат ва эҳтиёҷоти иҷтимоӣ бештар гузаронанд.

Албатта, дар чунин вазъияти зиддиятнок, аз афташ, ягон хел ҳалли қолибию оддиро дарьёфт намудан мумкин нест. Вале таклифи аъзо-корреспондети АИ СССР П. Бунич, ба назари мо, ҷолиби диққат аст (ниг. журнали «Огонёк» № 51, 1988). Моҳияти таклифаш аз он иборат аст, ки аз усули бо роҳи сунъӣ ба фонди ҳаққи меҳнат гузаронидани фондҳои тараққиёти истеҳсолӣ ва иҷтимоӣ танҳо бо роҳи танзими андози прогрессивӣ ба ин фонд эмин гардидан мумкин аст (масалан, амсоли андозандозӣ ба даромади кооперативҳо). Ба ҳиссаҷудокунӣ барои тараққии истеҳсолот бошад, умуман ягон хел андоз андохта нашавад. Далелҳои овардаи ман дар ин бобат Владимир Ивановичро чандон бовар накунонданд. Зиёда аз ин, онҳо ҳатто майлу рағбати ӯро

**В. Қ.:** Гуфтугӯи мо беҳуда аст. Охир худи фонди тараққии истеҳсолот дар завод вуҷуд надорад.

**Муаллиф:** Чӣ тавр вуҷуд надоштааст? Манбаи асосии бо техникаи нав таъмин намудани корхона ба ҳар ҳол боқӣ мемонад-ку? Ин манбаъ ҳиссаҷудокунии амортизационӣ мебошад, ки барои ивази таҷҳизоти кӯҳна, ба амал баровардани таъмири асосӣ таъин гардидааст. Магар чунин захираи калонро сарфи назар кардан равост? Хусусан дар ҳуҷҷатҳои ислоҳоти идоракунӣ сабт ёфтааст, ки онҳо мувофиқи норматив дар ихтиёри корхона мемонанд.

**В. Қ.:** Дар ҳақиқат маблағи ҳиссаҷудокунии амортизационии завод кам не 328 ҳазор сӯм аст. Вале агар қайду шарти «мувофиқи норматив» ҳукмфармо бошад, пас дар захираи корхона чӣ мемонад. Умуман дар қонунгузории хоҷагӣ чи қадар қайду шартҳое ҳастанд, ки чандон илмият не, балки бештар худсарии органи болоиро кафолат медиҳанд! Чунончи, 71 фоизи маблағи амортизациониро иттиҳодияи болоии илмӣ-истеҳсолии «Тоҷикпромстройматериалы» ба худ мегирад.

**Муаллиф:** Ман чунин нормативҳои ғайриреалиро ҳанӯз надидаам. Оё барои пӯшондани ҷои камбудиҳо аз корхона зада гирифтани маблағ дуруст аст? Ба фикру ақидаҳои олимони иқтисодшинос муроҷиат менамоем. Чунончи, академик Л. И. Абалкин чунин мешуморад, ки дар вазъияти ҳозира, ки мо бо ҳолати дар корхонаҳо аз ҳад зиёд ғун шудани маблағ сару кор дорем, проблемаи мутамарказонии он ба миён меояд. «Мо бояд, — менависад ӯ, — ба назари аввал ҳар қадар мураккаб ва бераҳмона бошад ҳам, аз рӯи нормативҳо ба корхонаҳо танҳо чунин ҳиссаи фоидаро боқӣ гузорем, ки онро бо ресурсҳои воқеии моддӣ-техникӣ дар хоҷагии халқ таъмин кардан мумкин аст. Бигузор дар ихтиёрашон на 70 фоиз, балки 50 ё 40 ва ё ҳатто 20 фоизи фоида боқӣ монад, ба пули пайдо кардаашон онҳо бояд озодона, бе ҳеҷ гуна маҳдудият молу масолеҳ харида ва ба худ ташкилоти масолеҳфиристон интихоб карда тавонанд. Онҳо бошанд, дар навбати худ, маҷбур мешаванд, ки истеъмолкунандаро ҷустуҷӯ ва дарьёфт намоянд».

Олимони дигар роҳи ҳақ баровардани амалияи камкунии фоида ва дигар андӯхтҳои молиявиро (аз ҷумла амортизацияро) дар он меҷӯянд, ки ҳангоми гузаштан ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ гӯё барои ҳамаи корхонаҳо даставвал имконияти якхела ба вуҷуд оварда шавад.

**В. Қ.:** Ин фикрро оддитару мушаххастар баён кардан мумкин аст. Биёед зиёни як корхонаро аз ҳисоби даромад ва фоидаи корхонаи дигар пӯшонем. Вале, ба фикрам, чунин гузориши масъала зарарноку хатарнок аст. Алалхусус, аз он сабаб, ки аксар вақт ба пойдор гардондани адолати иҷтимоӣ даъват мекунанд. Моҳияти ҳисоби хоҷагӣ низ аз он иборат аст, ки корхонаҳо барои кори безиёнашон комилан масъул бошанд. Ба назарам, чунин ақидаи «илмӣ» худи идеяи ҳисоби хоҷагиро барбод дода, рӯҳияи тайёрхӯриро ба вуҷуд меорад, аниқтараш, ин боз ба баробарҳақдиҳӣ ва изофанависӣ роҳ мекушояд.

**Муаллиф:** «Обро дида мӯза каш, ҳаворо дида ғӯза каш» — мегӯянд дар урфият. Академик А. Аганбегян дар яке аз баромадҳояш ба воситаи телевизион муқобили мақоли мазкур мақоли дигар овард: «То худро ба об напартоӣ, шиновариро ёд намегирӣ!» Вале, вақте ки заррае боварӣ ҳосил шуд, ки имрӯз ё фардо ба соҳили мурод мерасӣ, онгоҳ худро ба об партофтан мумкин аст. Ин ҷо қасдан он корхонаҳои республикаро номбар намекунам, ки дар байни ҷараёни пурталотуми навигариҳои барояшон ғайриоддии ислоҳоти иқтисодӣ ғарқ шуда меравадн. Якум, барои он ки чунин корхонаҳо кам нестанд. Онҳо ба ҳисоби хоҷагӣ бидуни нерӯи боэътимоди моддӣ-техникӣ ва кадрӣ гузаштанд, ҳол он ки аз давлат қарздор буданд. Дар бисьёр мавридҳо ин чун нақшаи хаёлӣ, чун маъракаи навбатии бо суръати тез гузарондашаванда ба назар менамуд. Дуюм, барои он ки шояд баъзеҳо тавассути сан-

шубҳа, дар ҳар корхонаи мушаххас вазъияти ба амаломадаро амиқ таҳлил намуда, аз ҷумла, нархи маҳсулотро ба ифоқа овардан, имконият ва ҳадафмандии ба иҷора ё кооперативҳо додани корхонаҳои зиёноварро омӯхтан даркор аст ва ғайра. Равшан аст, ки барои ба тайёрхӯрони якумрӣ табдил додани корхонаҳои муттасил зиёновар ягон асос нест. Ба назари мо ин ҷо альтернатива буда наметавонад.

**В. К.:** Ба фикри академик Абалкин бармегардем. Бигӯед, куҷост он ҳудуде, ки нормативҳои илман асосноки тақсими фоидаро аз нормативҳои худсарона ҷудо мекарда бошад? Барои чӣ бар хилофи фикри ӯ ба заводи мо 70, 50 ва ҳатто 20 фоиз не, балки танҳо 15 фоизи фоида боқӣ мемонад? Аз худи ибтидои азнавташкилдиҳии вазорати мо ҳарҷу марҷ, аз ҷумла дар бобати норматив низ мушоҳида мегардад. Танҳо дар давоми соли 1988 чор маротиба нормативҳои заводи моро иваз карданд. Соли 1989 бошад, нормативҳои мазкур аллакай тавассути аппаратҳои нави бюрократӣ — Госстрой ва иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолӣ ба ҳукми қонун дароварда шуданд.

**Муаллиф:** Рости гап, барои чӣ ба заводи арматураи Душанбе ба номи С. Орҷоникидзе аз ҳар сӯми фоида зиёда аз 50 фоизи даромад, ба заводи заргарӣ—20 фоиз, ба заводи «Спецавтоматика» бошад, 23 фоизи даромад мемонад. Чунин мисолҳоро боз овардан мумкин аст. Аслан, чӣ қадаре ки корхона бошад, ҳамон қадар нормативҳо ҳастанд.

Аз нуқтаи назари илм ин табиӣ ва зарур аст. Охир нормативҳо бояд тамоми хусусиятҳои хоси иқтисодии корхонаи мушаххасро дарбар бигиранд. Масалан, оё барои заводҳои яхдони Душанбе ва Минск барин корхонаҳои муҷовир стандартҳои муштарак қобили қабуланд. Албатта, не. Вале муносибати батафриқа ба масъалаи муқаррар намудани нормативҳо характери дарозмӯҳлат, устувор ва бардавомии онҳоро инкор не, балки пешбинӣ мекунад. Ин нукта мақсади ҳақиқии моро барои барпо намудани механизми пуртаъсиру пурсамари хоҷагӣ, таъмини нобозгаштии ҳисоби хоҷагӣ ва тамоми бозсозии иқтисодиёт ифода мекунад.

Алҳол бошад, танҳо дар бораи «иншо»-и қолабии беасоси нормативҳо бо мақсади кам кардани фоида тасаввурот ба вуҷуд оварда мешавад. Аммо ҳамин далел қонунист, ки ин худсарӣ ба қатъиян маҳдуд гардондани ҳамон фоидае нигаронда шудааст, ки онро корхонаҳои ҳисоби хоҷагӣ доранд.

Аз нуқтаи назари манфиатҳои умумихалқӣ вақте ки зиёни калони буҷети давлатӣ эҳсос мешавад, чунин камкунии фоида фаҳмост: фоидаи корхонаҳо манбаи асосии пурра гардондани қисми мадохилоти буҷети давлатӣ мебошад.

**В. К.:** Фоидаро бошад, танҳо корхонаҳои сердаромад мегиранд, ки заводи мо низ аз ҷумлаи онҳост. Аз корхонаҳои зиёновар чӣ суд?

**Муаллиф:** Тамоми ҷиддияти вазъияти ҳозираи ислоҳоти иқтисодӣ низ дар ҳамин аст. Дар иқтисодиёт, чун дар табиат, ҳодисаҳои аз ҳамдигар ҷудо вуҷуд надоранд, ҳамаашон робитаи мутақобила доранд ва сабабгори якдигаранд. Масалан, ба дӯши аппарати иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолии «Тоҷикпромстройматериалы» дар навбати худ чунин шартҳо бор карда шудаанд: вай хоҳ нохоҳ бояд 70 фоизи фоидаро ба буҷети давлатӣ диҳад. Ба тағйир додани ин вазъият зӯри иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолӣ намерасад. Зиёда аз ин, ҳиссаҷудокунӣ солҳои минбаъда боз ҳам меафзояд. Чунончи, соли 1990 вай 6 фоиз ё 800 ҳазор сӯм зиёд мегардад. Ва ин ҳатман ба вазъи иқтисодии корхонаҳои тобеиидоравӣ таъсир мерасонад. Ниятҳои неки тавассути фишори сахти давлатӣ рафъ намудани камбудиҳо, бо ҳар роҳ пур кардани фондҳои мутамаркази вазоратҳо боиси оқибатҳои ҷиддӣ шуданашон мумкин аст. Танҳо ду ҳолатро номбар мекунам. Якум, завқи пурмаҳсул, хушсифат фоидаовар кор кардан намемонад. Ин фавран дар он зоҳир гардид, ки коллективҳои корхонаҳо роҳи кам кардани захираҳояшонро пеш гирифтанд. Он-

ҳо инчунин барои кам кардани планҳо мекӯшанд, то ки бе ягон ҷидду ҷаҳди барзиёд планро пурраю барзиёд ба иҷро расонда, ба ҳамин зиёда аз план фоида ба даст оранд. Танҳо ҳамин роҳ ба онҳо имкон медиҳад, ки аз ҳуҷҷатҳои нормативии носаҳеҳ низ истифода баранд. Дар ин маврид ба корхонаҳо 70 фоизи фоидаи зиёда аз план боқӣ мемонад ва онҳо танҳо 30 фоизашро ба хазинаи давлат ва вазорат медиҳанд. Дуюм, тамоми кӯшишҳои амалан хӯҷаини воситаҳои истеҳсолот, соҳиби даромад эълон кардани коллективи меҳнатӣ беҳудаанд. Чун пештара хӯҷаин касест, ки ҳокимияти воқеӣ ва ҳуқуқи ихтиёрдорӣ кардани ин моликият дар дасти ӯст. Ин ҳокимият бошад, чунон ки маълум аст, дар дасти аппарати бағоят калони бюрократии Госплан, Вазорати молия, Комитети давлатии агросаноатӣ ва дигар идораҳост, ки дар онҳо ягон хел неъматҳои моддӣ истеҳсол карда намешаванд. Вале барои нигоҳ доштани ин аппарат маблағи калон сарф мегардад. Масалан, заводи Консой ҳар сол ба органи болоии худ — иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолӣ бештар аз 300 ҳазор сӯм, ба давлат 500 ҳазор сӯм ҷудо мекунад. Аз сабаби нокифоягии ошкорбаёнӣ чунин тасаввурот пайдо мешавад, ки аз ҳисоби ин маблағ коркунони идоракунандаи истеҳсолот бад зиндагӣ намекунанд. Бесабаб нест, ки ҳамаи директорони корхонаҳои тобеи иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолии мазкур, ки дар вилояти Ленинобод воқеанд, таклиф пешниҳод карданд, ки маблағи ба нигоҳ доштани аппарати иттиҳодияи таъингардида барои сохтмони боғчаҳои бачагона ва мактабҳои қишлоқҳои дурдасти республика сарф карда шавад. Ин аст, зоҳиран, ифодаи эътирози иҷтимоию иқтисодии зидди ҳамон муносибатҳои номақбуле, ки онҳо офарандагони мустақими неъматҳои моддӣ — коллективҳои меҳнатиро аз моликият бегона мекунанд.

Ҳодисаи ин ҷо зикршуда ягона набуда, эҳтимол, ба назари хонанда як дараҷа субъективӣ ва яктарафа намояд. Чӣ илоҷ, чунон ки ниёгонамон гуфтаанд, фикру мулоҳизаи тарафи дигарро низ мешунавем. Сардори шӯъбаи планӣ-молиявии иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолии «Тоҷикпромстройматериалы» Л. Н. Красман мавқеи (аз ин рӯ, манфиати) худро ҳимоя карда, бо эҳтиросу эҳсосот ба рақаму далелҳои зиёде истинод намуда, чунин нуктаро борҳо ба сифати далел пешниҳод кард: на фақат заводи Консой, балки ҳамаи корхонаҳо дар ҳолати асоратнок гузошта шудаанд. Гӯё ин насиби ҳама асту бигузор худи ҳамон Кондратов даъвои мустасной накунад, зеро бе он ҳам нози ӯро бардошта, маблағи зиёде медиҳем, воситаҳои гардонаш низ аз будаш зиёданд. Ва мо, хулоса кард ӯ, чи хел тавонем, ҳамон хел **тақсим мекунем,** чи қадар ки метавонем, ҳамон қадар **ҷудо мекунем...**

Дар воқеъ, фонди мутамаркази иттиҳодия бо назардошти ҳиссаҷудокунӣ аз фоидаи корхонаҳо ва ҳиссаҷудокунии амортизационии воридшаванда хоксорона аст — каме бештар аз 2 миллион сӯмро ташкил медиҳад. Ва дар байни корхонаҳое, ки ададашон бештар аз даҳто мебошад, ин маблағро тақсим кардан бағоят мушкил аст. Зиёда аз ин, барои хароҷоти институти тадқиқоти илмии худи иттиҳодия зиёда аз 400 ҳазор сӯм ҷудо кардан лозим аст. Хароҷоти аппарати 42-нафараи иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолӣ (баъди азнавташкилшавӣ сеяки коркунонаш ихтисор гардид, вале бисёриҳо ба системаи Госстрой гузаштанд) соле 212 ҳазор сӯмро ташкил дод, ба ҳисоби миёна ҳар коркун моҳе 420 сӯм мегирад, ин бад нест.

Барои фаҳмидани проблемаҳои молиявӣ кӯшида истода, беихтиёр чунин савол ба фикри кас меояд: рости гап, барои чӣ аппарати иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолии «Тоҷикпромстройматериалы», ки ягон хел неъмати моддӣ истеҳсол намекунаду дар сояи давлати Госстрой қарор гирифтааст, ҳуқуқи тақсиму аз нав тақсим намудан, ҷудо кардан ва амсоли инҳоро ба ҳукми қонун даровардааст? Барои чӣ дар фаъолияти вай нигоҳ доштани муҳити баробарҳуқуқӣ, ба «саховат» вобаста будани корхонаҳо ва ба навбат тақсим шудани маблағ хусусияти хос

ва одати муқаррарӣ шуда мондааст? Ба фикрам, аз ҳолатҳои муқаррарии тафаккури иқтисодӣ халос бояд шуд. Дар бораи ҳадафманд будан ё набудани иттиҳодияи илмӣ-истеҳсолӣ, ки аз бози аз нав ташкил ёфтани вазорат то ҳол вазифаи он тағйир наёфтааст, масъала ба миён гузоштан даркор аст. Мутаассифона, ин масъалаҳо ҳалли худро ҳанӯз интизоранд.

Маълум аст, ки тимсоли назариявии усулҳои нормативии танзими муносибатҳои иқтисодӣ идеяи ленинии андози озуқавӣ мебошад. Тамоми системаи ҳозираи ҳиссаҷудокунии ҳатмӣ аз фоидаи корхона ба бюҷети давлатӣ бояд маҳз ба принципҳои назариявии андози озуқавӣ такья намояд. Ин бояд ҷорӣ гардидани шаклу усулҳои оқилонаи хоҷагидорӣ, иҷрои вазифаҳои умумидавлатии стратегӣ, пойдоршавии ягонагии манфиатҳои иқтисодии давлатӣ, коллективҳои меҳнатӣ, ҳар меҳнаткашро таъмин намояд. Вале оё ин ҳозир дар амал таъмин карда мешавад?

**В. К.:** Яке аз нормативҳо ба давлат додани музди фондҳои истеҳсолӣ мебошад. Дар заводи Қонсой ба ҳисоби мутлақ ин музд ҳар сол 348 ҳазор сӯм — қариб нисфи фоидаи умумиро ташкил медиҳад.

**Муаллиф:** Ин ҷо низ ба фикри мусоҳиби ман зид баромадан душвор аст. Ин гиреҳро, ки дар он силсилаи томи муносибатҳои иқтисодӣ гирд омадааст, низ кушодан душвор аст. Мақсади асосии муқаррар гардидани музди фондҳои истеҳсолот маълум аст. Ғайр аз ҳамаи чизҳои дигар, вай ба суст шудани кӯшишҳои тайёрхӯрии корхонаҳо барои беподош гирифтани воситаҳои истеҳсолот мусоидат менамояд. Ба Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ муроҷиат менамоем, ки дар он чунин сабт шудааст: «Музди фондҳои истеҳсолӣ одатан (**курсиви ман—И. М.**) аз рӯи нормаи барои ҳамаи корхонаҳо ягона дода мешавад». Аз паси Қонуни мазкур «Низомномаи намунавӣ» баромад, ки дар он имконияти бо роҳи маъмурӣ муқаррар намудани нормативҳои гуногуни (2, 4, 6 ё 8 фоиз) музди фонд барои корхонаҳои мухталиф пешбинӣ гардидааст. Вале, чунон ки маълум аст, дар бисьёр мавридҳо роҳи маъмурӣ хилофи усулҳои иқтисодии идоракунӣ мебошад. Мо даъвои эътирознопазирӣ надорем, вале воқиф буданамон аз вазъи кори бисьёр корхонаҳои республика, ки аз рӯи ин ё он модели ҳисоби пурраи хоҷагӣ кор мекунанд, имкон медиҳад барҳақ чунин хулоса барорем: нормативҳои музди фонди истеҳсолии корхонаҳои сердаромад назар ба корхонаҳои зиёновар баландтар аст. Зиёда аз ин, баъзе корхонаҳои зиёновар умуман аз додани ин музд озод карда шудаанд. Аммо корхонаҳои ҳисоби хоҷагии дар республика пешқадам заводҳои «Спецавтоматика» ва заргарӣ бошанд, 6-фоизӣ музд медиҳанд. Зимнан, ин шараф «насиб»-и заводи Қонсой низ гардид. Аз афташ, ин ҷо ҳам принципи нодуруст амал дорад: корхона ҳар қадар беҳтар кор кунад, ҳамон қадар камтар нафъ мебинад.

Ҳангоми муносибати батафриқа ба нормативҳои музди фондҳои истеҳсолӣ аз афташ мувофиқи мантиқи иқтисодӣ бояд сатҳи техникии ин фондҳо, индекси нархҳо, дараҷаи хӯрдашавии онҳо ба назар гирифта шавад. Фаҳмидан муҳим аст, ки ин фондҳо ба самаранокии ҳақиқии кори корхонаҳо чӣ тавр таъсир мерасонанд. Зоҳиран, ба дурусту нодуруст будани лоиҳаи корхона ва ҷои воқеъбудаи он ва як қатор омилҳои дигари чи ба коллективи меҳнатӣ вобаста ва чи новобаста буда баҳо додан даркор аст. Вале аз ҳама асосиаш ин аст, ки музд бояд танҳо аз ҳамон фондҳое рӯёнда шавад, ки онҳо аз ҳисоби маблағи бебозгашт додаи давлат ташкил карда шудаанд.

Фарз кардем, ки ҷамъият дар шахси давлат ба корхонаҳо воситаҳои истеҳсолот медиҳад. Дар процесси кори онҳо зарурати васеъ, реконструкция ва бо техникаи нав таъмин кардан, пурра гардондани фондҳо пеш меояд. Корхонаҳо ин вазифаҳоро аз ҳисоби маблағи пайдокардаи худ ва кредити дарозмӯҳлати давлат ба ҷо меоранд. Маса-

лан, цехи нав сохта, таҷҳизоти нав шинонда ва аз худ карда, технология ба роҳ монда, кредити давлат пардохта шуд. Моҳиятан ин цех моликияти коллектив шуд. Вале дар амал ин тавр нест. Арзиши цех ба арзиши умумии балансии фондҳо ҳамроҳ карда мешавад. Музди фондҳо, табиист, ки меафзояд, кӯшиши баробари талаби прогресси илмӣ-техникӣ қадам задан коллективи меҳнатиро ба асорати дутарафа гирифтор мекунад. Барои ҷамъият, барои истеъмолкунандагон бошад, ин ногузир боиси баландшавии нархи истеҳсоли маҳсулот мегардад; арзиши аслӣ зиёд ва нарх баланд мешавад.

Барои ҳамаи фондҳои ҷорӣ намудани музд, қатъи назар аз сарчашмаҳои афзоиши онҳо, ҳавасмандиро кам мекунад. Бе сабаб нест, ки миқдори коллективҳои меҳнатии корхонаҳоро ба иҷора гиранда торафт меафзояд. Хусусияти асосии ин модел модели сеюми ҳисоби пурраи хоҷагӣ аз он иборат аст, ки иҷорагирон вобаста ба мӯҳлати шартнома ба иҷорадиҳанда, яъне ба давлат, танҳо ҳаққи амортизациониро барои фондҳои ташкилкардаи ҷамъият ва фоизи муайяни фоидаро медиҳанд. Агар иҷора бемӯҳлат бошад, пас иҷорадиҳанда бояд тамоми маблаҕи ҳиссаҷудокунии амортизациониро ба иҷорагир боқӣ гузорад, вале тамоми масъулияти моддии истифодаи самараноки фондҳоро то аз ҳисоб баровurda шудани онҳо ба зиммаи вай вогузор намояд.

Аз афташ, хонандаи нозукиҳои иқтисодиро намедонистагӣ ҳам нафъи ба иҷора додани корхонаҳоро мефаҳмад ва ба он баҳои даркорӣ медиҳад. Ин ҷо нафъ равшан ва маълум аст. Ғайр аз ин, ин шакли хоҷагидорӣ мувофиқи мақсад набудани хароҷоти коркунони хеле афзудаи идоракуниро нишон медиҳад. Дар республикаи мо андаке зиёдтар аз сӣ корхонаи саноат, сохтмон, савдо ва соҳаи адои хизмат ба иҷора дода шудааст. Масалан, фабрикаи ҷӯроббофии Душанбе, заводи заргарӣ, фабрикаи «Армуғон», иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷиктара», ду магазини шаҳри Душанбе, нӯҳ нуқтаи савдои умумӣ аз ҷумлаи онҳо мебошанд. Баровардани ягон хел хулоса ҳанӯз барвақт аст. Роҳи иҷора тахту ҳамвор нест. Аммо баъзе корхонаҳои собиқан ақибмонда иҷораро истифода карда, аллакай як қисми қарзи давлатро пардохтанд ва ба пешрафти ин кор боварӣ ҳосил намуданд. Масъалаи ҳадафмандии иҷора дар гуфтугӯи мо бо Кондратов низ ба миён омад.

**В. К.:** Ба назарам, ин роҳ пешомад дорад, ҳарчанд ки назари ман ба он махсусан некбинона нест: ғайр аз он ки ҳанӯз интихоби маҷбурии ин ё он модели ҳисоби пурраи хоҷагӣ аз байн нарафтааст, дар худи иҷора ҳам алҳол бисьёр чизҳо мафҳум нестанд. Масалан, ҳангоми ҳисоб кардани музди иҷора чиро баасос гирем: арзиши ибтидоӣ ё бақиявии фондҳоро? Барои заводи мо ин масъала масъалаи принципалӣ мебошад, охир таҷҳизоту техника тамоман кӯҳна шудаанд. Инвентаризацияи хушсифат ва таҷдиди нарх даркор аст. Масъалаи барои коллектив асосӣ боз ба миён меояд; техникаю таҷҳизотро аз ҳисоби кӣ нав ва реконструкция намоем? Охир корхона маблаҕи худашро надорад.

**Муаллиф:** Ниҳоят, баъзе мулоҳизаҳо доир ба як нормативи дигар. Нахустин бор барои ресурсҳои меҳнатӣ музд ҷорӣ карда шудааст. Ин норматив асосан дар коллективҳои корхонаҳо ҳисси манфиатдориро барои аттестацияи объективии ҳар ҷои кор, танг карда баровардани меҳнати дастии камихтисос бедор мекунад. Зарурати баҳои холисона додан ба ҳар коркун, ба саҳми воқеии ӯ дар натиҷаҳои ниҳоӣ пеш меояд. Ин ҷо принципи «бо шумора не, балки бо маҳорат ғалаба ба даст овардан» (акнун шумораи коркунон тасдиқ карда намешавад) эътибор пайдо мекунад. Ба хӯҷаини сарфаю сариштакор — хоҳ роҳбари корхонаву сардори цех ва хоҳ сардори бригада бошад—акнун нигоҳ доштани коркуни барзиёди бекора нафъ намебахшад, зеро вай ба андозаи фоида, музди кор таъсир мерасонад.

Барои ресурсҳои меҳнатӣ соле ба ҳисоби ҳар коркун ба андозаи 300 сӯм пардохти ягона ҷорӣ карда шудааст. Барои республикаҳои кув-

ваи коргариашон фаровони Осиёи Миёна, аз ҷумла барои Тоҷикистон, ин пардохт 200 сӯм муайян карда шудааст. Ба пиндошти ман, андозаи ками пардохт сатҳи нисбатан пасти ихтисоси коркунонро мефаҳмонанд.

**В. К.**: Оре, ин ҷо масъала мураккаб нест. Дар заводи мо 280 кас кор мекунад. Ин шумораро ба 200 зарб занем, ҳосилаш 56 ҳазор сӯм мебароянд. Ана ҳамин аст музди ресурсҳои меҳнатӣ. Вале ин нормативи миёна одамонро баробар мегардонад ва принципан хилофи Қонун дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) давлатӣ мебошад. Дар он чунин навишта шудааст: «Музди ресурсҳои меҳнат хароҷоти давлатро барои тайёр кардани қувваи кор, барои адои хизмати иҷтимоию маданӣ ва коммунилию маишии коркунон ва аъзоёни оилаи онҳо мебарорад». Бешубҳа, хароҷоти давлатро барои тайёр намудани, фарз кардем, фаррош ё амборчӣ бо хароҷоти тайёр кардани харроти разряди шашум ё сартехнолог муқоиса кардан мумкин нест. Вале андозаи пардохт ҳамааш як хел—200 сӯм аст.

**Муаллиф**: Ҳамаи корхонаҳо, қатъи назар аз тобеияти идоравиашон (аз ҷумла корхонаҳои тобеи иттифоқӣ), бояд барои ташаккули фондҳои молиявии Советҳои маҳаллӣ, ки онҳо барои эҳтиёҷоти иҷтимоии шаҳр, район, посёлка, қишлоқи мушаххас таъин гардидаанд, маблағ диҳанд. Зоҳиран, як навъ фикри солим дар бораи пардохти ресурсҳои меҳнатӣ дар ҳамин ифода меёбад. Модом ки ҳамин тавр аст, пас музд ҳам, ба назари мо, бояд на фақат бо назардошти пардохти хароҷоти давлат барои тайёр намудани қувваи коргарӣ дар ҳар корхона (колхозу совхоз), балки инчунин бо назардошти дараҷаи тараққии инфраструктураи иҷтимоӣ дар ҳар мавриди ҷудогона қатъиян батафриқа гардонда шавад.

**В. К.**: Дар хусуси маблағи умумии аъзоҳаққии солона ба бюҷет бошад, пас барои заводи мо 141 ҳазор сӯмро ташкил медиҳад. Дар тамоми давраи корамон дар шароити нави хоҷагидорӣ бошад, мо ба бюҷет ду баробар зиёд—282 ҳазор сӯм гузарондем. Ба фикрам, ин маблағ кифоя аст, ки онро истифода бурда, дар соҳаи иҷтимоӣ ақаллан қадаме ба пеш гузорем. Мутаассифона, алҳол принципи «робитаи мутақобила» амал накарда истодааст.

**Муаллиф**: Агар дар заводи шумо маблағ мебуд, оё тағьироте ба амал меомад? — пурсидам дар хотима аз Қондратов.

**В. К.**: Ман зуд-зуд ба шаҳру вилоятҳои Иттифоқ рафта, таҷриба ва технологияи навро меомӯзам. Робитаҳои заводамон васеъ мустаҳкаманд. Завод маҳсулоте мебарорад, ки он ҳамеша ва дар ҳама ҷо даркор аст. Масалан, резаи мармар ба кӣ даркор нест? Ба ивази он ҳама чиз гирифтан мумкин аст. Ин барои робитаҳои мустақими корӣ асос мегардад. Ё худ ба ин бингаред (Владимир Иванович намунаи таҷрибавии тӯри полиуританиро нишон дод). Агар ба истеҳсоли оммавиаш иҷозат медоданд, ман онро фурӯхта метавонистам. Талабот калон аст, ҳатто аз республикаҳои назди Балтика намояндаҳо омаданд. Бале, ҳама чизро истеҳсол мекардам! Худамон ҳам биноҳои маъмурию истеҳсолӣ, маданию маишӣ ва манзил месохтем. Зимнан, бо қувваи худ, бо усули хоҷагӣ месохтем. Охир корхона аз ҷиҳати экологӣ безарар, замин бошад, бекорхобида аст. Ресурсҳои озоди меҳнатӣ низ мерасанд. Фақат пул ва мустақилият бошад, кифоя аст.

**Муаллиф**: Пул ва мустақилият... Ин ҷо ҳоҷати шарҳу баён нест. Охир ин суханони ҳақ аслан на аз забони як фарди ҳаваскор, назоратчии соҳаи ҳисоби пурраи хоҷагӣ садо медиҳанд. Ин суханон аз забони одами кордон, коркуни амалӣ, шахси ҳақиқатан муқобили усулҳои ҳанӯз ҷонсахти фармонфармоии маъмурӣ, шахси ҷӯяндаи роҳи дурусти islоҳоти иқтисодӣ шунида мешаванд. Фақат қувва ва эътимод бошад, кифоя аст.

**И. ГУРШУМОВ,**
**Ю. ЮСУФБЕКОВ,**
**номзадҳои илми иқтисодӣ**

# ИСТЕҲСОЛОТРО БА ХӮҶАИНАШ БОЯД БАРГАРДОНД

АЗ НИГОҲИ илм баҳо додан ба инкишофи муносибатҳои ҳисоби хоҷагии ноҳия моро водор намуд, ки дар мубоҳисаи ташкилнамудаи маҷалла ширкат варзем. Дар мақолаҳои пештара чопшуда имконияти ба ҳисоби хоҷагӣ давра ба давра гузаштани ноҳияҳо қайд гардидааст. Ин талаб мекунад, ки ақидаҳои назариявӣ ва амалӣ нисбати системаи иқтисодии мо, аз ҷумла ба масъалаи моликият, ҳамчун асоси дар меҳнаткашон парвардани ҳисси хӯҷаин куллан тағьир дода шаванд. Мавҷуд будан ё набудани ин ҳисси иҷтимоӣ мумкин аст ҳангоми гузаштан ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ чи дар сатҳи корхона ва чи дар сатҳи ноҳия омили ҳалкунанда гардад. Дар мубоҳиса маҳз ба ҳамин ҷиҳати масъала дахл карда нашудааст ва маҳз аз ҳамин сабаб мо мехоҳем диққати хонандагонро ба он ҷалб намоем.

Роҳи таърихии сохтмони социалистӣ нишон медиҳад, ки табаддулот дар муносибатҳои моликият ҳаргиз аз тадбиру амри яквақта иборат нест, ки дар натиҷаи он воситаҳои асосии истеҳсолот сарвати умумихалқӣ гарданд. Муносибатҳои моликият дар амали якҷояи одамон, коллективҳои меҳнатӣ ба ҳаракат медароянд ва инкишоф меёбанд. Муносибат ба кор, ба меҳнат ва сарвати ҷамъиятӣ на фақат категорияи маънавӣ, балки звенои амали якҷояи ҷамъият ва инсон — иштироккунандаи асосии муносибатҳои иқтисодӣ мебошад. **Ҳуқуқи хӯҷаиниро пайдо кардан дигар асту хӯҷаини ҳақиқӣ, доною соҳибтадбир ва дилсӯзу сариштакор гардидан дигар.** Ва ҳозир, дар даҳсолаи ҳаштуми Ҳокимияти Советӣ, ба меҳнаткашон ҳанӯз ҳам лозим меояд мавқеи соҳиби комили тамоми сарватҳои ҷамъиятиро аз худ намоянд.

Мутаассифона, солиёни зиёде дурравӣ аз принципҳои ленинии сохтмони социализм моро аз имконияти ошкор ва собит кардани афзалиятҳои эълоншудаи сохти ҷамъиятиамон маҳрум намуд. Бисьёр вақт ин бартариҳо ба камбудию нуқсонҳо: мутамарказонии аз ҳад афзуни хоҷагиҳо, бюрократизм дар ҳамаи зинаҳо, кӯшиши корхонаҳо на барои қонеъгардонии талаботи халқ, балки барои бо ҳар роҳ иҷро намудани план (супориши давлатӣ), ғориғболию бесарусомонӣ — мубаддал мегардиданд. Бинобар ин моро лозим меояд, ки ба бисьёр корҳо аз нав шурӯъ намоем.

Аммо социализм танҳо омилҳои анъанавии хеле муқтадири пурсамаргардонии истеҳсолот — аз ҳад зиёд кардани фоида, афзоиши даромад, аз ин рӯ, афзудани ҳаҷми кори як коркунро аз ҳисоби озод намудани дасти дигарон истифода бурда, гумон аст, ки ба инкишофи прогресси илму техника, афзоиши ҳосилнокии меҳнат ва баланд гардидани сифати маҳсулот муваффақ шавад. **Танҳо одаме, ки худро хӯҷаини ҳақиқии истеҳсолот ҳис мекунад, қобил аст ҳосилнокии баландтарини меҳнатро таъмин намуда, ресурсҳоро сариштакорона ва пурсамар истифода барад, интизомро бағоят мустаҳкам гардонад.** Ҳар кадом механизми дигар имкон намедиҳад, ки вазифаҳои иқтисодию иҷтимоии ҳоло ба миён гузошташуда ба ҷо оварда шаванд.

Оё ба ин зӯри мо мерасад? Оё мо боз ба қайди гирифтори хаёли хоми иҷтимоию иқтисодӣ шуда намемонем? Охир ин масъала ҳам 70, ҳам 50 ва ҳам 20 сол қабл аз ин тақрибан ҳамин тавр ба миён гузошта шуда буд.

## МО ҲИССИ ХӮҶАИНИРО КАЙ АЗ ДАСТ ДОДЕМ?

ДАР МАШВАРАТИ I умумироссиягии колхозҳои калон соли 1929 чунин далел оварда шуда буд. Вақте ки колхозчиён як ҷузъи дар сари роҳ хобидаи мошини колхозиро нишон дода, пурсиданд, ки чӣ қадар одамон ёфт мешаванд, ки аз болои он ҷаҳида мегузаранд ё онро аз як ҷо ба ҷои дигар гирифта мемонанд ва чанд кас онро бардошта, ба шӯъбаи таъмири мошинҳо оварда, мепурсад, ки ин ҷузъ аз куҷост ва оё онро аз нав соз кардан мумкин нест, деҳқонон ҷавоб доданд: «Чунин одамоне, ки ин ҷузъро ба устохона оварда, аз куҷо, чӣ сон ва чӣ буданашро мепурсида бошанд, ягон нафар ҳам ёфт намешавад; чунин одамоне, ки ин ҷузъро ба ҷои дигар баранд, эҳтимол, ду нафар бошанд, одамони боқимонда солиёни зиёде аз болои ин ҷузъ ҷаҳида мегузаранду парвое намекунанд» (Материалҳои Машварати I умумироссиягии колхозҳои калон. М., 1929, саҳ. 212—213).

Амалан аз худи панҷсолаҳои нахустин дар мамлакат дар бораи муносибати дилсӯзона ба кор, аз хусуси тарбияи ҳисси хӯҷаини моликияти ҷамъиятӣ ҳарф мезаданд. Аммо кор танҳо аз даъватҳо иборат мешуду бас. Тавре шуд, ки дар солҳои гузашта дар мамлакати мо **системае таркиб ёфт, ки он ба кори дар одамон ташаккул додани ҳисси хӯҷаини моликияти ҷамъиятӣ мамониат мерасонд.**

Ҳанӯз то оғози индустрикониӣ ва ҳаракати оммавии колхозӣ, тақрибан миёнаи солҳои 20-ум, оиди масъалаҳои ташкили меҳнат ва тақсимот фикрҳо мухталиф буданд: баъзеҳо даъво мекарданд, ки танҳо дар асоси ҳавасмандгардонии моддӣ ва эҳсои қатъии меҳнат хоҷагии муқтадир барпо кардан мумкин аст, дигарҳо бошанд, тарафдори принципи тақсимоти баробар буданд.

Дар байни тарафдорони принципи баробарҳақдиҳӣ дар нимаи дуюми солҳои 20-ум бисьёр одамони ба идеалҳои коммунистӣ содиқ буданд, ки онҳо ба «коммунизми фаврӣ» кӯшиш доштанду вале фарқи байни коммунизм ва социализмро пурра намефаҳмиданд. Ҳангоми музокира дар Съезди I умумииттифоқии колхозчиён ба тарафдорони ҳавасмандгардонии моддии меҳнат муқобил баромада мегуфтанд: «Охир куҷост социализм, шумо капитализмро дар коммунаҳо ҷорӣ мекунед, шумо аъзоёни онҳоро вайрон мекунед» (Коллективист, 1928, № 14, саҳ. 28). Ин ба гуфтаҳои муқобилони ҳозираи ислоҳоти иқтисодӣ, аз ҷумла ҳаракати кооперативӣ бағоят монанд аст. Он вақтҳо «Ҳирси пулпарастӣ — барои коммунар шармандагист!» барин шиорҳо ба миён гузошта мешуданд. Баробарҳақдиҳӣ, ки зиёда аз ним аср қабл аз ин асосҳои муносибатҳои истеҳсолии социалистиро вайрон намуда, принципи тайёрхӯриро ҷорӣ менамуд, вусъат ёфта ва тағьири шакл намуда, то айёми мо омада расид. Зимнан, як қатор зуҳуроти иқтисодӣ дар мамлакати мо барои бисьёр иқтисодшиносони хориҷӣ на фақат номафҳум, балки тоқатнопазир ҳам мебошад. Масалан, истилоҳоти «баробарҳақдиҳӣ», «муфтхӯрӣ» ифодаҳои байналхалқӣ гардидаанд.

Минбаъд дар идоракунии хоҷагии халқ усулҳои фармонфармоию маъмурӣ бартарӣ пайдо карданд. Дар назария ва амалия танҳо давлат субъекти моликияти умумихалқӣ буд. Роли корхонаҳо аз иҷрои иродаи давлат ва ҳуқуқи «идоракунии фаврӣ», он ҳам дар доираи бағоят маҳдуд иборат буду бас. Зарурати бо тарзи ғайрииқтисодӣ ба меҳнати зарбдор сафарбар намудани коргарон ба миён омад. Ин дар ғояи рекордҳои меҳнатӣ ифода меёфт. Комитетҳои партиявӣ дар маҳалҳо бо тамоми ғайрат кор мекарданд: ҳар соҳа, ҳар корхона мебоист ташаб-

бускори ҳаракати стахановии худро медошт! Ҳар даҳ рӯз ба ташкилотҳои болоӣ дар бораи шумораи коргарони ба ин ҳаракат ҷалбшуда ҳисобот дода мешуд. Дар як вақт ин зуҳурот фаъолона ташвиқу тарғиб меёфт. Масалан, дар тӯли солҳои 1935 — 1940 дар бораи ҳаракати стахановӣ зиёда аз чору ним ҳазор номгӯи китобу рисолаҳо нашр гардиданд.

Нишон додани рекордҳо, ки аслан кори фардӣ буд, на фақат аз ҷиҳати иқтисодӣ ҳадафманд набуд, балки нуқсонҳои ҷиддии маънавиро тавлид менамуд. Барои пешқадамони алоҳида муҳайё сохтани шароити мусоиди кор ва ба онҳо расондани кӯмаки мунтазами техникӣ ба муҳити маънавию психологии коллектив таъсири манфӣ мерасонд. Ҳодисаҳои изофанависӣ низ рух медоданд. Бисьёр вақт маҳз ҳамин тавр, бар зарари аъзоёни дигари коллектив «қаҳрамонон»-и нави меҳнат ба вуҷуд оварда мешуданд.

Оҳанги дахлдори пропагандистӣ дар республикаҳои иттифоқӣ низ ҷонибдорӣ карда мешуд. Дар бораи ғалабаҳои меҳнатии ангиштканони кони ангишти Шӯроб бисьёр рапорту ҳисобот дар кабинетҳои корӣ тартиб дода, сипас ба ташкилотҳои болоӣ фиристода шуда буданд. Дар китобҳои таърихи Тоҷикистон ташаббуси ангиштканони Шӯроб дар соли 1946 дар хусуси баҳри пеш аз мӯҳлат ба ҷо овардани супоришҳои панҷсола ташкил намудани мусобиқаи социалистӣ дар республика зикр шудааст. Аммо дар ҳеҷ куҷо ва ҳеҷ вақт гуфта нашудааст, ки чунин ташаббусро бо кадом қувва дастгирӣ намуда ва тақвият доданианд. Бисьёр вақт баҳри рапорти ғолибона ҳақиқатро таҳриф ва душвориҳои воқеиро рӯпӯш мекарданд, проблемаҳо бошанд, ҳал нашуда мемонданд.

Табиист, ки ҳамаи ин дар ҳаракати баҳри меҳнати пурмаҳсул тамоюлоти манфӣ ба вуҷуд меовард. Аммо ба ҷои баҳои объективии иҷтимоию иқтисодӣ додан ба ин ҳодисаҳо, ҷустуҷӯи роҳҳои такомулоти механизми хоҷагӣ ҳамааш ҳамчун коршиканиии инженерону техникҳо, роҳбарони корхонаҳо, «бадхоҳону зарарасонон», алалхусус дар шароити «мубориза шиддатёфтаи синфӣ ба қадри пешравӣ ба сӯи социализм» ба қалам дода мешуд.

Чунин типи коркуне ташаккул меёфт, ки ӯ маҳорати кори зарбдоронаи коллективиро бо камоли ғайрат аз худ менамуд, ки ин дар ниҳояти кор дар телбакории муқаррарӣ ифода ёфта, аҳамияту арзиши кори мунтазам, аз ҷиҳати технологӣ ва ташкилӣ мӯътадил таъмингардидаро ба мадди дуюм мегузошт.

Дар танзими давлатии муносибатҳои моликият, алалхусус дар охири солҳои 70-ум — ибтидои солҳои 80-ум кӯҳнапарастӣ афзалият дошт ва баробари он бюрократизм, амалиёти беназорати бисьёр органҳои роҳбарикунанда низ беш аз пеш қувват мегирифт. Ин боиси нодуруст тақсим шудани маблағ, муносибати беэътиноёна ба сарватҳои табиат, исрофкории молу мулки «бесоҳиб»-и давлат гардид, ки он ба дараҷаи баланди ҷамъиятигардонии истеҳсолот номувофиқ буд. **Манфиатдор набудани миллионҳо нафар одамон ба муносибати дилсӯзона ба воситаҳои истеҳсолоти ҷамъиятӣ ва маҳсули меҳнати коллективӣ, ки бо васеъ паҳн гардидани бепарвоии иҷтимоӣ, талаву тороҷ, бадмастӣ ва амсоли инҳо пайваст шуд, оқибати асосии манфӣ гардид.**

Фикрҳои болоро хулоса намуда, ба саволи зерсарлавҳа овардашуда як хел ҷавоб додан мумкин аст: **ҳисси иҷтимоии хӯҷаини истеҳсолот будан ҳанӯз инкишоф наёфта, тавассути системаи маъмурӣ нест карда шуд.**

## ҲИССИ ХӮҶАИН ВА ҲИСОБИ ХОҶАГӢ

Ислоҳи вазъияти дар тӯли солиёни зиёд баамаломада ва гирифтани пеши роҳи кризиси иҷтимоию иқтисодӣ дигаргунсозиҳои ҳақиқатан революциониро тақозо дошт.

Ба ҳам пайвастани манфиатҳои иқтисодии шахс ва ҷамъият яке аз

масъалаҳои принципиалӣ ва, чунон ки таҷриба нишон медиҳад, мураккабтарини хоҷагидории социалистӣ мебошад. Олимон ва коркунони амалӣ чунин мепиндоранд, ки ин вазифаро бо роҳи ҳамаҷониба инкишоф додан ва пуртаъсир гардондани ҳисоби хоҷагӣ иҷро кардан мумкин аст. Моҳияти масъала аз ҳамин иборат аст: чунин механизми муқтадири ҳисоби хоҷагӣ сохта шавад, ки он ба қадри зарурати иқтисодӣ ба хуб кор кардан водор намояд. Зимнан, **ба ҳисоби хоҷагӣ рекордҳои беасоси истеҳсолии шахсони алоҳида ва рапорт дар бораи ин рекордҳо лозим нестанд, ба он «рекордбозӣ» ва идеологияи ҳамарофарогиранда умуман бегона аст.**

Ҳозир сухан аз хусуси гузаштан ба ҳисоби хоҷагии ноҳиявӣ меравад. Вазифа бағоят мураккаб аст, алалхусус ки ҳозир ҳам мо бо ҳодисаҳои ҳатто дар корхонаҳо **рӯякӣ ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагӣ** дучор мешавем. Расмиятчигӣ дар чунин кор, чун дар ҳар қадом дигар иқдому усули нав, танҳо зарар расонда метавонад. Охир вай бидуни кӯшиши иҷро намудани нишондиҳандаҳои «фарогирӣ» чизи дигаре нест. Вале аз ҳама асосиаш, ин метавонад одамонро умуман аз бозсозӣ ноумед карда, ба ташаккули ҳисси хӯҷаин таъсири манфӣ расонад. **Ба ҳисоби хоҷагӣ кори пурсамари ҳама лозим аст!** Тамоми мазмуну моҳияти кор дар ҳамин аст. Ва чунон ки В. И. Ленин навишта буд, «агар мо трестҳо ва корхонаҳои ба ҳисоби хоҷагӣ коркунандаро ташкил дода, манфиатҳои худро ба тарзи амалӣ, ба тарзи савдогарона пурра таъмин карда натавонем, онгоҳ тамоман аҳмақ шуда мемонем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 35, саҳ. 539).

Чи сон муваффақ шуд, ки коллективҳои меҳнатии корхонаҳо, ки дар шароити ҳисоби пурраи хоҷагӣ ҳуқуқҳои зиёд ба даст овардаанд, на фақат вазифаҳои худро иҷро намоянд, балки мақсадҳои калонтари тараққӣ додани тамоми хоҷагии халқро ба пеш гузоранд? Чӣ бояд кард, ки дар кори ҳар корхона **бештар социализм** бошад, манфиатҳои шахсӣ, коллективӣ ва умумихалқӣ бомуваффақият ба ҳам пайваст карда шаванд? Бидуни иҷрои ин вазифаҳо мо метавонем баҳри муваффақиятҳои яклаҳзагӣ шуда боз ба кӯчаи сарбаста афтида монем.

Мулоҳизаҳои мазкур самараи афкори номарғуби муаллиф нестанд. Онҳоро материалу далелҳои дахлдор қувват медиҳанд. Мувофиқи натиҷаҳои тадқиқоти соли 1988 гузарондаи мо дар иттиҳодияҳои истеҳсолии газворҳои пахтагин ва чарму пойафзоли Душанбе, заводи аппаратураи тормозии Конибодом, ки аз соли 1987 дар шароити ҳисоби хоҷагӣ кор мекунанд, бисёр коркунон худро хӯҷаини истеҳсолот ҳис намекунанд, ки инро фаъолияти онҳо собит менамояд. Чунончи, 33,9 фоизи шахсони ба саволҳои анкетаи мо ҷавобдода қайд карданд, ки на ҳамеша корро хушсифат ба ҷо меоранду ба интизоми меҳнат риоя мекунанд. Ҳисоби хоҷагӣ тақозо дорад, ки ҳар аъзои коллектив пурсамара кор кунад: аз як тараф, барои ин шароити мусоиди иқтисодӣ муҳайё карда мешавад, аз тарафи дигар, бидуни ин ҷорӣ намудани худи ҳисоби хоҷагӣ маҳол аст. Аммо доир ба масъалаи пурсамар меҳнат кардан 58 фоизи пурсидашудагон изҳор намуданд, ки барои ин имконият миёна аст, 21,8 фоизашон гуфтанд, ки имконият бағоят кам аст. Ба саволи «оё чунин шуморидан мумкин аст, ки шумо пурсамар кор мекунед»? аксарияти мутлақ (84,7 фоиз) ҷавоб доданд, ки «мумкин аст». Зимнан, қариб 40 фоизи пурсидашудагон чунин мешуморанд, ки дар коллективҳо барои кори пурсамар шароити хуби эҷодӣ муҳайё карда нашудааст.

Тазод аён аст—дар ҷое, ки муҳити кори эҷодӣ фароҳам оварда нашудааст, гумон аст, ки одам пурсамар кор карда тавонад. Ба назари мо, манбаи тазодро дар тамоюли психологии одамон бояд ҷуст: аз саҳми коллективӣ дида саҳми шахсӣ бештар қадр карда мешавад. Ин аз ҳамин хусус гувоҳӣ медиҳад, ки **бисёр коллективҳо ба гузаштан ба ҳисоби хоҷагӣ аз ҷиҳати психологӣ пурра тайёр нестанд.**

Ҳисси хӯҷаин дараҷаи баланди фаъолии ҷамъиятии аъзоёни коллективҳои меҳнатиро низ тақозо дорад. Аммо танҳо 23,8 фоизи пурсидашудагон чунин мешуморанд, ки ба ҷумлаи шахсони дорои ин фазилат мансубанд, 50,5 фоизашон ба андозае дорои чунин фазилат мебошанд. Танҳо 20,4 фоизи пурсидашудагон пешомадҳои камолоти касбии худро медонанд. Аз эҳтимол дур нест, ки ин ҳисси оҷизии шахсиро низ ба вуҷуд оварда, ҳисси хӯҷаинро аз худи ибтидо пахш карда, бепарвоии иҷтимоиро тавлид менамояд. Ҳисси нохинҷории маънавӣ-психологӣ ба вуҷуд меояд, ки баъзе коркунон муттасил аз меҳнаташон қонеъ намегарданд, майлу рағбатро ба камолоти касбӣ гум мекунанд, дар баъзеи дигарон маҷмӯи номукаммалии иҷтимоӣ пайдо гардида, дар меҳнат тамоюлоти манфӣ (конформизм, бефаъолиятӣ, тамоюли индивидуализм, нобоварӣ, тарсидан аз вайроншавии низоми кор) бартарӣ пайдо мекунад.

Бағоят муҳим аст, ки одам бо ҳаёти коллективи меҳнатӣ бо ҳазорон ришта тавре пайваста шавад, ки «... аз ҳама тараф дар назди ӯ вазифаҳои барояш муҳим, ҷозибаноку дилхоҳ қарор гиранд ва ӯ онҳоро вазифаҳои худ дониста, барои иҷро кардан камари ғайрат бандад» (Рубинштейн С. П. Принципҳо ва роҳҳои инкишофи психология. М. АИ СССР, 1959, саҳ. 140—141), зеро «... ягон кас кореро ба ҷо оварда наметавонад, агар онро зимнан баҳри ягон хел эҳтиёҷоти худ ба ҷо наорад» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ч. 4, саҳ. 245). Танҳо дар ҳамин маврид аз хусуси ташаккули ҳисси иҷтимоии хӯҷаин ҳарф задан мумкин аст.

Такомулоти механизми хоҷагӣ, гузаштан ба ҳисоби пурраи хоҷагӣ ва худмаблағгузории коллективҳои меҳнатӣ тақозо мекунад, ки **кор бояд бо маҳорат, ҳадафмандона, сариштакорона пеш бурда шавад.** Зимнан, агар дар фаъолияти иқтисодию истеҳсолии корхона тартибот набошад, корро ин тавр ба роҳ мондан душвор аст. Ба саволи «оё шумо бо камбудиҳои гуногун, бо зуҳуроти манфӣ дар коллективи меҳнатӣ зудзуд дучор мешавед?» 58,9 фоизи пурсидашудагон ҷавоб доданд, ки бисёр вақт бо бесарусомонӣ, 52,9 фоиз — бо расмиятчигию бюрократизм, 41 фоиз — бо суиистеъмол аз вазифа, 31,8 фоиз—бо хасдуздӣ, 36.1 — бо кӯшиши ба ҷамъият чизе надода, аз он ҳарҷи бештар ситондан вомехӯранд.

Таҳлил нишон медиҳад, ки танҳо 25 — 30 фоизи пурсидашудагон мекӯшанд барои рафъи зуҳурот тадбире андешанд. Аммо бисьёриҳо чунин мешуморанд, ки ин вазифаи маъмурият аст. Вале шахсе, ки худро аз ҷиҳати иҷтимоӣ фаъол мешуморад (80 фоизи пурсидашудагон), дар чунин вазъият чӣ тавр метавонад амал накунад? Дар заводи худ, дар цехи худ хӯҷаини ҳақиқӣ набуда, хуҷаини мамлакат шудан мумкин нест. Чунон ки В. И. Ленин гуфта буд: «Масъала аз он иборат, ки коргари бошуур худро на танҳо хӯҷаини заводи худ ҳис кунад, балки намояндаи мамлакат буданашро ҳам, масъулияти дар зиммааш бударо ҳам ҳис кунад». (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 27, саҳ. 432). Ба ин муваффақ шудан амсоли аз одати «мурватча-винтча» эмин доштани шумораи зиёди одамон мураккаб аст. Инро маводҳои тадқиқоти мо низ нишон доданд. Зиёда аз ин пурсиш ошкор сохт, ки на дар ҳама ҷо меҳнаткашон ба худидоракунии воқеӣ имконият доранд, дар корхонаҳои ҷудогона бошад, барои ин заминаи зарурӣ муҳайё карда нашудааст. Вале боз як ҷиҳати дигар — дараҷаи салоҳияти муаллифони таклифҳо доир ба рафъи ин ё он камбудиҳо ба миён меояд. Мувофиқи маълумоти Институти давлат ва ҳуқуқи АИ СССР аз садҳо таклиф танҳо 4—5-тоашон ба сабаби муфид набуданашон рад карда мешаванд. Аксарияти мутлақашон бошад, ба сабаби ғайрикофӣ манфиатдор будани шахсони алоҳидаи мансабдор татбиқ намегарданд.Чунин вазъият дар республикаи мо низ ҷой дорад, ки ин, албатта, ба вусъати фаъолии меҳнаткашон мусоидат намекунад.

Як навъ муҳити номусоид ба вуҷуд меояд: надоштани саводи икти-

содӣ, эҷодкорона ҳал карда натавонистани проблемаҳои бавуҷудомада имкон намедиҳанд, ки психологияи тайёрхӯр тағьир дода шавад, то ки ӯ эҷодкор гардад, қолабҳои кӯҳна бошанд, манфиатдории одамонро кам мекунанд. Мо якчанд сабаби беғайратии иҷтимоии коркунонро нишон медиҳем.

**Якум.** Дар хоҷагии халқи республика минтақаи меҳнати дилхоҳ ба-ғоят хурд аст. Дилгиркунанда будани истеҳсолот ва як қатор ҳамин қабил омилҳо эҳтиёҷотро ба коркуноне ба вуҷуд меоваранд, ки барои кори душворро ба ҷо овардан объекти қулай мебошанду вале онҳо барои натиҷаҳои меҳнаташон ҷавобгар нестанд.

**Дуюм.** Шароити бад ва дараҷаи пасти ташкили меҳнат маъмуриятро водор месозанд, ки назоратро ба риояи интизоми истеҳсолӣ суст намоянд, то ки бо ҳамин роҳ пеши роҳи вазъияти ихтилофнокро бигирад. Дар сурати мавҷуд будани эҳтимоли низоъ ва имконияти ба шароити мавҷудаи истеҳсолӣ мутобиқ шудан шумораи зиёди коркунон роҳи дуюмро интихоб мекунанд.

**Сеюм.** Дар давраи пешин хеле авҷ гирифтани майнӯшиву майзадагӣ.

**Чорум.** Назорати сахт (бихон: васоят) ба ҳамаи звеноҳои истеҳсолӣ ва фаъолияти онҳо. Аз рӯи маълумоти тадқиқот аз нисф зиёди пурсидашудагон ба коргоҳ омада, намедонанд, ки бо чӣ машғул мегарданд. Агар ба ҳисоб гирем, ки 64 фоизи пурсидашудагон коркунони инженертехникианд, пас манзараи нохуши беташаббусӣ ва мунтазири фармони «боло» шуда нишистани коркунон падидор мешавад.

**Аз гуфтаҳои боло метавон чунин хулоса баровард:** барои он ки меҳнаткашон дар шароити ҳисоби хоҷагӣ худро амалан хӯҷаин ҳис кунанд, бояд озодиҳоеро дошта бошанд, ки онҳо дар Декларацияи умумии ҳуқуқҳои инсон пешбинӣ шудаанд. Ҳуҷҷати мазкурро ҳанӯз 10 декабри соли 1948 Ассамблеяи Генералии ТДМ қабул карда буд. Ин ҳуқуқҳоро аз нуқтаи назари муносибатҳои иқтисодӣ баррасӣ карда, аз ин хусус сухан рондан мумкин аст:

— дар бораи ҳуқуқи интихоби навъи кор (яъне ҳар кас ҳуқуқ дорад бо коре шуғл варзад, ки ба ӯ нафъбахш ва ба манфиатҳои ҷамъиятии вай мувофиқ аст);

— дар бораи мустақилияти коллективҳои меҳнатӣ дар ташкили истеҳсолот мувофиқи мақсадҳои худ: озодона хоста гирифтани шарикон дар фаъолияти хоҷагӣ ва шаклҳои кооперация;

— дар бораи ҳуқуқи ташкил кардани иттифоқҳои (иттиҳодияҳои) соҳибкорон-истеҳсолкунандагон ва иттифоқҳои (иттиҳодияҳои) истеъмолгарон барои ҳимояи манфиатҳояшон;

— дар бораи ҳуқуқи гирифтани ахбороти аниқ оиди фаъолияти органҳои партиявӣ, давлатӣ ва советӣ;

— дар бораи ҳуқуқи ихтиёрдорӣ намудан ба маҳсулоти тайёр, фурӯхтани он бо ҳамон роҳҳо ва нархҳое, ки истеъмолгар қабул мекунад;

— дар бораи ҳуқуқи ихтиёрдорӣ кардан ба даромад мувофиқи манфиатҳои худ ва талаботи ҷамъият.

Ин маҷмӯи ҳуқуқҳо ҳам ба коллективи ҳисоби хоҷагӣ, ҳам ба фермери иҷорагир, ҳам ба кооператив мақоми ҳақиқии хӯҷаинро таъмин менамояд.

Дар давраҳои мухталифи таърихӣ омилҳои асосии ҳавасмандкунӣ ба меҳнат гуногун буданд: тарс, зӯрӣ ё ҳирс. Дар замонҳои пешин мегуфтанд: дар ҷое, ки тарс ҳукмфармост, ғулом кор мекунад, дар ҷое, ки ҳирс ҳаст, коргари кироя меҳнат мекунад, дар ҷое, ки муҳаббат ҳукмфармост, фарзандонамон эҷод мекунад. Дар остонаи асри нав моро лозим аст ҳал намоем, ки мо кистем — ғулом, кироякори ноӯҳдабаро ё фарзандони сазовори Ватани хеш.

Н. СУХАЧЁВА

# САБАҚҲОИ ТАЛХИ ТАЪРИХ

## *Қайдҳои мубоҳисавӣ дар ҳошияҳои маводи архив*

## I.

ҲАМАИ МО фарзандони даврони худем. Даврони мураккабу пурихтилоф. Даврони мо қаҳрамонӣ ва фоҷиа, боварӣ ба маромҳои дурахшон ва нобоварӣ, инсондӯстӣ ва бераҳмӣ, ташаббус ва бефаъолиятиро дар як гиреҳи сахт баст. Зимнан, муайян намудани марзаи интиҳои якумӣ ва марзаи ибтидои дуюмӣ мушкил аст. Мо бошем, то ба қарибиҳо тарҳи даврони гузаштаро бо рангҳои идона, бо рангҳои чашм хиракунанда оро медодем, вале ҳозир барои тасвири замони собиқ рангҳои хира ва ҳатто рангҳои сиёҳро ба кор мебарем. Аз як тараф, инро шарҳ додан мумкин аст. Мо муддати зиёд аз муваффақиятҳоямон саргарм шуда, он тазодҳоеро намедидем, ки ба вуҷуд меомаданду вале ҳалли худро пайдо накарда, чун барфтӯда торафт афзуда, дар ҷомиаамон ҷамъ мешуданд. Лекин, аз тарафи дигар, агар мо роҳи бозсозиро пеш гирифта бошем, дар бораи саҳву хатоҳои замони гузашта бо овози баланд сухан оғоз карда бошем, маълум мегардад, ки дар мамлакатамон неруҳои солим мавҷуд буданд ва ҳастанд, ки ботадриҷ моро ба сӯи бозсозии инқилобӣ мебурданд.

М. С. Горбачёв дар маърӯзаи худ дар маҷлиси ботантана бахшида ба 70-солагии Инқилоби Кабири Социалистии Октябрь чунин гуфт: «Ба гузашта бо ҳисси масъулияти таърихӣ ва дар асоси ҳақиқати таърихӣ баҳо додан зарур аст. Ин корро, аввалан, аз он сабаб кардан лозим аст, ки ҳамон солҳо барои тақдири давлатамон ва тақдири социализм аҳамияти бузург доштаанд. Ва, сониян, аз он сабаб, ки он солҳо чи дар мамлакати мо ва чи дар хориҷа дар маркази мубоҳисаҳои бисьёрсола мебошанд. Дар хориҷа дар баробари ҷустуҷӯи ҳақиқат бисьёр вақт кӯшиш менамоянд, ки обрӯи социализмро ҳамчун сохти нави ҷамъиятӣ, ҳамчун альтернативаи воқеӣ ба капитализм резонанд. Ниҳоят, моро лозим аст, ки ба ин ва ҳамаи дигар давраҳои таърихиамон хусусан ҳозир, ки бозсозӣ вусъат меёбад, баҳои ҳаққонӣ диҳем. Баҳои ҳаққонӣ на барои гирифтани қасоси сиёсӣ ё, чунон ки мегӯянд, на барои дил кафондан, балки барои он лозим аст, ки ба ҳамаи он корҳои қаҳрамононае, ки дар замони гузашта анҷом дода шудаанд, баҳои сазовор диҳем, аз саҳву хато ва камбудиҳо сабақ гирем».

Бале, имрӯз ба ҳамаи мо ҳақиқат чун ҳаво зарур мебошад. Барои он зарур аст, ки дарк намоем, ки мо кистем, аз куҷо меоем, минбаъд чӣ тавр ва ба чӣ васила зиндагӣ кунем.

Ман бо он намояндагони зиёиён, оммаи меҳнаткаш, донишҷӯёни Тоҷикистон комилан ҳамрайъ мебошам, ки ҳоло масъалаҳои тезутундтарин, рӯзмарра ва кайҳо боз ҳалталабро ба миён мегузоранд. Инҳо масъалаҳои зеринанд: масъалаи якказироатии пахта, ки тараққии хелҳои қадимаи чорводорӣ ва зироатро ба таври сунъӣ боздошта, ба кори

таъмин кардани аҳолии республика аз озуқаворӣ таъсири бад мерасонад; масъалаи паст будани дараҷаи зиндагии пахтакорон, оилаҳои онҳо, ҳиссаи зиёди меҳнати дастӣ дар саҳроҳо, ки бо моддаҳои заҳрдори кимьёвӣ ифлос карда шудаанд; масъалаи дар мамлакат аз ҳама зиёд будани фавти кӯдакон; вазъи пуризтироби муҳити табиӣ (экология); масъалаи талафот дар бахши инкишофи маданият.

Вале ман ба дарду изтироб барои зудтар ҳал гардидани ин масъалаҳо шарик буда, дар айни замон мефаҳмам, ки ҳалли ин масъалаҳо на фақат ба тоҷикон, ӯзбекон, русҳо ва дигар миллатҳо, балки ба саъю кӯшиши якҷояи намояндагони тамоми 80 миллате, ки дар республикаи мо зиндагӣ ва меҳнат мекунанд, вобаста аст. Ва ман боварӣ дорам, ки дарди кунунии Тоҷикистон дарди на танҳо тоҷикон, балки дарди ҳамаи сокинони солимфикри республикаамон, ватандӯстони он, қатъи назар аз мансубияти миллиашон, мебошад.

Дар айни ҳол маро он ҳолат ҳам ба ҳаяҷон наоварда наметавонад, ки бо фош кардани тамоюлҳои манфӣ саргарм шуда, мо баъзан он таҷрибаи мусбатеро, ки дар мамлакат ва республикаамон дар тӯли солҳои Ҳокимияти Советӣ андӯхтаем, фаромӯш мекунем ва аз он лаб намекушоем. Шояд ин аз он сабаб бошад, ки мо дар давоми бист соли карахтӣ бо зиндабодгӯиҳои бамавриду бемаврид, муқоисакуниҳои қолабии он, ки мо назар ба давраи тоинқилобӣ чанд баробар беҳтар, бойтар зиндагӣ мекардагӣ шудем, саргарм гардидем. Лекин биёед бетарафона ва бе ҳаяҷони зиёдатӣ ба хотир меоварем, ки мо корро аз чӣ оғоз кардаем. Дар яке аз ҷамъомадҳои гирди «мизи мудаввар» бо иштироки муаррихони республикаамон директори институти таърих, ҳафриёт ва этнографияи ба номи А. Дониш, доктори илми таърих Р. М. Масов даврабандии аз нав барқарор кардани хоҷагии халқи республика (солҳои 1926 — 1928) ва худи баҳодиҳиро ба хусусияти ин падидаҳо зери шубҳа андохта, пешниҳод кард, ки ин давра давраи азнавсозии хоҷагии халқ ҳисобида шавад, зеро аслан чизе вуҷуд надошт, ки аз нав барқарор гардад (ниг. Маҷаллаи «Коммунисти Тоҷикистон», 1989, № 5).

Ба рақамҳо дода нашуда, ҳаминро қайд мекунем, ки дар республикаи мо саноат дар замоне ба вуҷуд оварда мешуд, ки синфи коргар ташаккул меёфт, зироат индустрӣ кунонида ва асосҳои инқилоби маданӣ гузошта мешуданд ва барои онҳо ҳеҷ гуна замина мавҷуд набуд. Ба ақидаи ман, касе дар сари он баҳсу мунозара намекунад, ки корхонаю марказҳои илмӣ, роҳҳои оҳану иншооти обьёрӣ, мактабҳои олию муассисаҳои муолиҷа, театру стадионҳо ва бисьёр дигар чизҳо, аз он ҷумла худи шаҳрҳои Душанбе, Ленинобод ва ғайра, дар симои имрӯзаи худ бо ишораи чӯбчаи сеҳрӣ буньёд нагардидаанд. Ва мо, шояд, гуноҳ нахоҳам кард агар имрӯз, вакто ки гузаштаамонро танқидан таҷдиди назар менамоем, ҳисоб кунем, ки барои ҳамаи ин чи қадар меҳнат, умри инсон ва маблағу воситаҳо сарф шудаанд. Инро ҳисоб кунем ва эътироф намоем, ки дар ҷараёни тай кардани роҳи социалистии мо на танҳо саҳву хатоҳо мавҷуд буданд. Ва агар мо садоҳои ҷудогонаро дар бораи он шунавем, ки гӯё дар тӯли таърихи Давлати Советӣ дар Тоҷикистон сиёсати қариб мустамликадорӣ гузаронда мешуд, бояд ба ҳуҷҷатҳои давраи на чандон дурамон мурочиат намоем.

«Дар охири панҷсолаи дуюм назар ба оғози панҷсолаи якум ҳаҷми маблағгузорӣ 9,7 баробар афзуд ва ҳол он ки дар РСФСР — 1,8 баробар, РСС Украина — 2,8 баробар, дар РСС Ӯзбекистон — 4,8 баробар» (Аз Манифести КИМ Советҳои РСС Тоҷикистон бахшида ба ҷашни панҷсолаи ташкильёбии РСС Тоҷикистон*).

«Суръати тараққии хоҷагии Тоҷикистон назар ба суръати умумии тараққии иқтисодиёти тамоми Иттифоқи Советӣ бешубҳа баландтар аст. ... Ман мехостам ба шумоён як ҷадвали хурдакаки суръати тарақ-

* Дар ин ҷо ва минбаъд маводи Архиви Марказии давлатии РСС Тоҷикистон оварда мешавад.

қии хоҷагии халқи Тоҷикистонро нишон диҳам: солҳои 1926 — 1927 ва 1928 маблағгузорӣ дар буҷети Тоҷикистон 8200 ҳазор сӯм, дар се соли панҷсола бошад, маблағгузории мазкур 151 200 ҳазор сӯмро ташкил намуд, яъне 1847,5 фоиз афзуд. Дар зарфи се соли пеш аз оғози панҷсола дар саноат 800 ҳазор сӯм, дар се соли аввали панҷсола бошад, дар саноати Тоҷикистон 40 млн. сӯм гузошта шуд, яъне афзоиши маблағгузорӣ 5000 фоизро ташкил дод. Дар нақлиёт маблағгузории мо 446 фоиз зиёд шуд. Чунин аст, рафиқон, суръати тараққии хоҷагии халқи Тоҷикистон. Аз ин рақамҳо мебинед, ки дар се соли панҷсола маблағгузорӣ чунон бузург буд, ки мислаш на фақат дар таърихи Тоҷикистон, балки дар таърихи тамоми Иттифоқи Советӣ низ дида нашуда буд.

Ин ҳолат афзоиши мутобиқи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ва саноати Тоҷикистонро таъмин накарда наметавонист. Маҳсулоти умумии саноат назар ба соли 1926-ум 1119 фоиз афзуд. Ҳароҷоти маориф 1218 фоиз, муҳофизати тандурустӣ 1427 фоиз зиёд шуд. Шумораи умумии пролетарҳо, коргарон ва коркунони техникӣ дар Тоҷикистон дар давраи гузашта ба ҷои 700 касе, ки соли 1926 буд, ба 38 ҳазор кас расид». (Аз маърӯзаи раиси Совети Комиссарони Халқии РСС Тоҷикистон дар съезди I республикавии Иттифоқҳои касабаи республика дар бораи плани хоҷагии халқи РСС Тоҷикистон барои соли 1932).

«Дар давоми солҳои панҷсолаи якум, дар соли аввали панҷсолаи дуюм барои тараққии зироати Тоҷикистон 278 млн. сӯм, аз он ҷумла барои сохтмони иншооти обьёрӣ 139 млн. сӯм, барои сохтмони совхозҳо 78 млн. сӯм, сохтмони МТС-ҳо 13 млн. сӯм, тадбирҳои агрономӣ 29 млн. сӯм ва барои дигар чорабиниҳои соҳаи зироат 21 млн. сӯм гузошта шуд». (Аз маърӯзаи ҳисоботии КМ ПК(б) Тоҷикистон дар съезди II ПК(б) Тоҷикистон дар бораи тараққии зироати республика).

Ва ҳангоме ки ман аз қарори комитети инқилобии РАСС Тоҷикистон аз 13 апрели соли 1926 чунин ҷумлаҳо: «Коргари Россия, деҳқони Украина, деҳқони Тоҷикистон бо риштаҳои мустаҳками меҳнат дар як оилаи аҳл муттаҳид ҳастанд. Дар байни онҳо низову нифоқ шуда наметавонад, чунки онҳо забони умумӣ, забони норозигӣ аз зулму истибдод, подшоҳон, амирон, капиталистон ва боён доранд»-ро мехонам, ба самимӣ будани ин суханон бовар мекунам. Ба самимӣ будани гапҳои устои навбатдори заводи пахтаи Сталинобод Саида Расулова ҳам бовар дорам, ки ӯ дар рӯзнома чунин навиштааст: «Партия меҳнати фараҳбахш, ҳаёти пурсаодат ва ҳуқуқҳое дод, ки дар олам, ғайр аз ҳамватанони советии ман, касе ба онҳо молик нест» (рӯзномаи «Коммунист Таджикистана» 1936, 4 июль). Агар Саида Расулова ва миллионҳо дигар меҳнатдӯстон ҳамин гуна боварӣ намедоштанд, маълум набуд, ки халқи мо ба чунин озмоиши шадид, монанди Ҷанги Бузурги Ватанӣ тоб оварда метавонист ё не.

Аз тарафи дигар, на як насли одамони советӣ ҳоло чунин савол дода, посухи онро ҷустуҷӯ хоҳад кард: чӣ тавр ин гуна боварӣ бо мошини чазо, ки Сталин ва ҳамфикрони вай ба кор андохта буданд, дар як вақт вуҷуд дошта тавонист? Бале, дар солҳои шахспарастӣ халқи тоҷик ба тақдири дигар халқҳои мамлакатамон баробар шарик буд. Ин ҳам як факти таърихи мост. Ҳанӯз аввали солҳои сиюм дар ҳуҷҷатҳои партия ва хукумат, дар саҳифаҳои матбуоти даврӣ садоҳои ҷазодиҳӣ шунида мешуданд, ки онҳо солҳои 1935 — 1937 бо оҳанги мудҳиши ноҷӯре табдил ёфтанд, ки ба ақли солим рост намеомад.

«Душман маккор, вай ба тамоми звеноҳои аппарати советӣ — ба комсомол, ба колхозҳо сар медарорад, дар ҳама ҷо душман ҳаст. КМ тамоми ташкилоти комсомолӣ ва ҳамаи ҷавонони меҳнаткаши Тоҷикистонро даъват менамояд, ки душманро зиракона ошкор намуда, оштинопазирона фош созанд, бар зидди вай мубориза шадид баранд, ҷавононро дар рӯҳи нафрати амиқ нисбат ба душмани синфӣ тарбия намоянд» (Аз қарори бюрои КМ ЛКСМ Тоҷикистон аз 3 июли соли 1935).

«Оммаи меҳнаткашон медонанд, ки Комиссариати халқии корҳои дохилӣ, ки ба он Ежов сардорӣ мекунад, посбони зираки инқилоб, шамшери бараҳнаи синфи коргар мебошад. Тамоми халқ ин шамшерро дар даст нигоҳ медорад. Бинобар ин Комиссариати халқии корҳои дохилӣ бештар аз миллион чашм, миллион гӯш ва миллион дастро соҳиб аст ва соҳиб хоҳад шуд...» (рӯзномаи «Коммунист Таджикистана», 1937, 20 июль).

«Ҷавобан ба дастаи фашистии ваҳшигаштаи хоинони Ватан Тухачевский, Якир, Эйдеман ва дигарон ҳама чун як тан ба Заёми мустаҳкам кардани иқтидори мудофиавии СССР ба маблағи музди кори якмоҳа имзо мекунем» (Аз резолюцияи маҷлиси базаи автомобили «Заготзерно»-и Сталинобод).

Ҳоло дар бораи сарчашмаҳои шахспарастӣ баҳсу мунозараҳои зиёде мераванд. Якеҳо гумон доранд, ки шахспарастӣ аз он сабаб имконпазир гардид, ки халқ ба дараҷаи кофӣ маълумот ва маданият надошт, дигарҳо мегӯянд, ки шахспарастӣ ба сабаби дар ҷомиа суст будани анъанаи демократӣ, набудани дастгоҳи назорат ва пешгирӣ кардани суиистеъмол аз ҳокимият ба амал омад, сеюмиҳо ақида доранд, ки решаи иллат дар феълу атвори Сталин, рӯҳияи ӯ аст... Дар ин бора муддати дароз баҳс кардан мумкин аст ва мо мубоҳисаро дар ин мавзӯъ дар шумораҳои наздиктарини маҷалла идома медиҳем ва омилҳои ғоявии дар шуури меҳнаткашони республика ташаккул ёфтани шахспарастиро ошкор месозем. Ҳоло мехоҳам дар сари масъалае таваққуф намоям, ки дар бораи он на камтар аз масъалаи мазкур мубоҳисаҳои гарму ҷӯшон давом доранд: ин масъалаи роҳҳо ва шаклу усулҳои коллективонии хоҷагии қишлоқ мебошад, ки бевосита аз масъалаи аввала бармеояд. Рост аст, ки инъикоси ин мубоҳисаро мо дар матбуоти марказӣ мебинем, ҷамъиятшиносони республика бошанд, хомӯшанд. Моҳияти барномаи пешинаи онон, ки дар китобҳои дарсӣ, асарҳои илмии солҳои 70-ум ва ибтидои солҳои 80-ум баён шудааст, чунин аст: (Иқтибос аз китоби дарсии «Таърихи РСС Тоҷикистон», нашриёти «Ирфон», Душанбе, 1983, боби «Ғалабаи сохти колхозӣ»).

«Ба анҷом расондани коллективонии хоҷагии қишлоқ ва дар ин асос барҳам додани охирин синфи истисморгар — кулакҳо барои ғалабаи социализм аҳамияти муҳимтарин дошт.

... Ҳамагӣ дар давоми ду соли кори шӯъбаҳои сиёсӣ қариб 3 ҳазор бой, савдогар, эшон ва мулло аз колхозу совхозҳо ва МТС-ҳо пеш карда шуд. Ин имкон дод, ки колхозҳо хеле мустаҳкам карда шаванд.

... Моҳи декабри соли 1935 дар Москва вохӯрии колхозчиён ва колхозчизанони Тоҷикистон ва дигар республикаҳои Осиёи Миёна бо роҳбарони партия ва ҳукумат барпо гардид. Барои комьёбиҳои бадастомада бисьёр колхозчиёни пешқадами республика бо ордену медальҳо мукофотонида шуданд. Ҳамаи ин шаҳодати муваффақиятҳои шоёни таҳсини сохти социалистии хоҷагӣ гардид, ки он барои тараққии истеҳсолот имкониятҳои бузург муҳайё карда, боиси рӯҳбаландии оммавии меҳнатии колхозчиён, коркунони совхозу МТС-ҳо шуд».

Акнун аз мақолаи А. В. Антонов-Овсеенко «Сталин ва замони ӯ» (маҷаллаи «Вопросы истории», 1989, № 3) иқтибосе меоварам:

«Ғалабаи сохти колхозӣ, ки эълон карда шуда буд, барои деҳқонон бо хонавайронӣ, таҳқир ва марги миллионҳо одамон анҷомид. Он яке аз гардишҳои қатъитарини сиёсӣ буд: амр карда шуд, ки дар ҳама ҷо на фақат колхозҳо, балки совхозҳо ва ҳатто коммунаҳо барпо карда шаванд. Деҳқонон ғалларо пинҳон мекарданд, чорвою мурғро мекуштанд. Дар деҳот нолаву гирья ҳукмфармо буд.

... Кулаки ҳақиқӣ мунтазири он нашуд, ки намояндагони табақаи камбағалон омада, хоҷагии вайро ғорат кунанд ва оилаи ӯро парронанд. Вай кайҳо молу мулкашро фурӯхта, бо писаронаш ба сафи проле-

тарҳои шаҳр ҳамроҳ гардид. Бинобар ин мусодирагарон ва ҷазодиҳандагон асосан ба миёнаҳолон зарба заданд.

... Маъхазҳои мухталиф рақамҳои гуногун — аз се то шаш миллион ҳалокшудагонро нишон медиҳанд. Ҳамагӣ маъракаи зӯран коллективонидани деҳқонон, «маҳви кулакон», гуруснагӣ ва ҷазоҳое, ки Сталин ташкил карда буд, аз рӯи маълумоти муаллифони хориҷӣ, бист миллион мардуми деҳқонро аз байн бурд. Доси зӯран коллективонӣ дар минтақаҳои Кавкази Шимолӣ, Поволжье, Осиёи Миёна низ ронда шуд».

Дар рисолаи «Таърихи илми таърих ва таърихнигории сохтмони социалистӣ дар Тоҷикистон» муаллиф Р. М. Масов асарҳои асосӣ ва муваффақиятҳои илми таърихи республикаро оид ба проблемаҳои гуногун, аз ҷумла оид ба проблемаҳои дигаргунсозиҳои социалистӣ ва таърихи деҳқонони колхозӣ, аз нуқтаи назари таърихнигорӣ таҳлил менамояд. Дар ин рисола, ки нашриёти «Дониш» соли 1988 бароварда аст, ба чунин савол, ки сиёсати шахспарастӣ ба коллективоние, ки дар Тоҷикистон гузаронда шуд, чӣ гуна таъсир расонд, посух ёфт намешавад. Эҳтимол, дар ин мавзӯъ ҳанӯз асарҳои илмӣ набошанд ва, аз ин рӯ, чизи таҳлилшаванда ҳам нест. Чизи дигар боиси ҳайрат мешавад. Муаллифи рисола диққатро ба масъалаҳое ки ҳанӯз ба қадри кофӣ таҳқиқ нашудаанд ва тадқиқи минбаъдаи ҳамаҷонибаро тақозо доранд, ҷалб намуда, дар бораи вазифаҳое, ки дар назди муаррихон дар соҳаи таҳлили шахспарастӣ дар давраи гузарондани коллективонӣ дар республика истодаанд, сухане нагуфтааст. Дар рисола ҳатто аз истифодаи худи калимаи «шахспарастӣ» низ бо камоли саъю кӯшиш канораҷуӣ карда шудааст.

Ва ҳол он ки ихтилофнокии ин давраро ҳатто аз рӯи материали фаровони ба олимон дастрас мушоҳида кардан душвор нест.

Соли 1934. Маърӯзаи ҳисоботии КМ ПК (б) Тоҷикистон дар съезди II ПК(б) Тоҷикистон:

«Хато ва камбудии калони кори мо фаромӯш кардани чи кори байни хоҷагиҳои камбағали миёнаҳоли яккадаст ва чи кӯмак ба онҳо мебошад. Дар як қатор районҳои мо ҳодисаҳои рӯйрост рад кардани кори байни оммаи камбағалу миёнаҳоли яккадаст, барои тараққӣ додан ва мустаҳкам намудани хоҷагии онҳо кӯмаки истеҳсолӣ нарасондан ҷой доранд. Дар республикаи мо ҳамаи районҳо одат карданд, ки фақат дар бораи колхозчӣ ва колхозҳо сухан ронанд, танҳо дар байни колхозчиён кор мебаранду онро фаромӯш мекунанд, ки дар чунин районҳо, монанди районҳои гурӯҳи Ғарм 70 фоиз, районҳои ғаллакори шимол 73 фоиз, районҳои гурӯҳи Кӯлоб 73 фоиз, водии Ҳисор 21 фоиз ва водии Вахш 42 фоизи хоҷагиҳои яккадаст вуҷуд доранд. Ана аз ҳамин сабаб ин амалияи тамом тоқатнопазирро бартараф намуда, мо бояд онро фаҳмем ва дарк намоем, ки вазифаи муҳимтарини ташкилоти партиявии Тоҷикистон аз мустаҳкам кардани хоҷагиҳои камбағалу миёнаҳоли яккадаст иборат аст».

Соли 1935. Маърӯзаи КМ ПК(б) Тоҷикистон дар съезди III умумитоҷикистонии колхозчиёни зарбдор дар бораи муваффақиятҳои соҳаи хоҷагии қишлоқ:

«Агар соли гузашта деҳқони яккадаст дар масъалаи андоз дар вазъи имтиёзнок монда бошад, яъне вай назар ба колхозчӣ камтар андоз медода бошад, имсол дар Тоҷикистони Советӣ сиёсати тамоман акси ин гузаронда мешуд. Ана ба шумо мисол: агар соли 1935 барои хоҷагии яккадаст 100 сӯм андози хоҷагии қишлоқ муқаррар карда шуда бошад, пас барои хонаводаи колхозӣ 24 сӯм андози хоҷагии қишлоқ муқаррар мегардид. Агар ба хоҷагии яккадаст 54 сӯм андози байнихудӣ рост ояд, пас ба хоҷагии колхозӣ 3 сӯму 50 тин рост меояд. Ва ин сиёсат дар тамоми соҳаҳои кори мо, ҳатто дар бахши додани мукофот-изофапулӣ барои барзиёд иҷро кардани план ба амал бароварда мешуд. Хоҷагии яккадаст барои барзиёд иҷро намудани

плани пахтасупорӣ назар ба мукофот-изофапулии барои колхозҳо муқаррар кардашуда нисф кам мукофот-изофапулӣ мегирад.

... Дар натиҷаи дар соҳаи зироат гузарондани сиёсати дуруст дар 6 моҳи соли ҷорӣ ба колхозҳо 13000 хоҷагии яккадасти нав дохил гардид. Сохти колхозӣ дар Тоҷикистон тараққӣ меёбад ва мустаҳкам мешавад ва ғалабаҳои имсолаи соҳаи зироатро дар навбати аввал ба ғалабаи сохти колхозӣ дар Тоҷикистон нисбат додан лозим аст. Сохти колхозӣ дар Тоҷикистон қатъӣ ва бебозгашт ғалаба кард **(Чапакзаниҳо»).**

Баъди хондани ин ду ҳуҷҷат як қатор саволҳо пайдо шуданд, ки онҳо чӣ ба имрӯз ва чӣ ба рӯзҳои гузашта марбут мебошанд. Магар бесуботӣ дар иҷрои қарорҳои қабулшаванда аз он солҳо, аз солҳои 30-ум, оғоз намеёфт. Барои мисол ба ҷои дур рафтан лозим нест. Бо як ишора дар бораи кооперация, корхонаи давлатӣ қарор қабул менамоем, бо ишораи дигар иҷрои онҳоро бозмедорем. Оё шарофати ҳамин «ғалабаи» ин қадар тези сохти колхозӣ нест, ки республика имрӯз аз ҷиҳати истеҳсоли шир ва гӯшт ба ҳар сар аҳолӣ қариб ба нишондиҳандаҳои умумииттифоқии соли 1927 наздик мешавад?!

Саволҳои дорои дигар хусусият низ пайдо шуданд. Чӣ тавр оммаи васеи деҳқонон, ки ба сабаби тарзи бисьёрасраи зиндагӣ моили хоҷагии яккадаст буд, дар ин мӯҳлати кӯтоҳ рӯҳияи худро тағьир дод ва чуноне ки аз ҳуҷҷати мазкур маълум мешавад, аҳлона ба колхоз рафт? Магар ин гуна коллективонӣ маҳз натиҷаи андози асиркунанда, зӯран кулаккунӣ намебошад? Охир дар худи ҳамон съезди II ПК(б) Тоҷикистон гуфта шуда буд:

«Мувофиқи маълумоти хеле нопурра 3000 кулак, аз ҷумла дар гурӯҳи районҳои водии Ҳисор 935 нафар, дар водии Вахш 591 нафар, дар гурӯҳи районҳои Кӯлоб 367 нафар, дар гурӯҳи районҳои Ғарм 223 нафар ошкор карда шудааст».

Ва боз савол: оё ин одамон ҳақиқатан кулакҳо буданд, ё миёнаҳолон, ки ба колхоз дохил шудан намехостанд? Зимнан ин на дар солҳои 1920 ва 1924, балки соли 1934 буд. Ва кӣ кулак, кӣ миёнаҳол ва кӣ камбағал аст, бо кадом меъёр муайян карда мешуд? Мутаассифона, дар республика ин фактҳо ҳанӯз ошкор карда нашудаанд. Инчунин материалҳои архив оид ба корҳои ҷиноӣ ҳам, ки онҳоро ба ном комиссияи «сегона» ва «маҷлисҳои махсус» баррасӣ мекарданд, чун «ҳафтмӯр» маҳфузанд. Дар газетаи «Коммунист Таджикистана» феҳристи шахсоне, ки дар он солҳо ғайриқонунӣ ҷазо дода ва имрӯз сафед карда шудаанд, чоп карда мешавад, вале ошкорбаёнӣ ҳоло аз зикри фактҳо иборат асту бас. Дар прокуратураи республика ман бо баъзе материалҳои раддияи ҳукмҳои солҳои 30-юм қабулкардаи комиссияи «сегона» шинос шудам. Аксари онҳо, ки барои корҳои «аксулинқилобӣ» ҷазо гирифтаанд меҳнаткашони оддӣ, колхозчиён мебошанд.

Аз рӯи маълумотам ва корам ман на муаррих, балки журналистам. Бинобар ин ба ҳақиқати комили илмӣ даъво надорам. Вале тахмин дорам, ки мақолаам боиси эътирозу норозигӣ мегардад. Бинобар ин мехоҳам диққати олимони ҷамъиятшиноси республикаро ба «саҳифаҳои нонавишта» ҷалб намоям: ин саҳифаҳо, ба фикрам, мунтазири дар рӯҳи тафаккури нави сиёсӣ, ки дар ҷомеаи мо пойдор мегардад, дарку қироат мебошанд. Зиёда аз ин, аз Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС панҷ сол мегузараду лекин редакция дар ин муддат аз муррихон доир ба таҳқиқи он мавзӯоте, ки аҳли ҷамъиятро ба ҳаяҷон меоваранд, ягон таклиф нагирифтааст. Ниҳоят, мо бояд аз саҳву хатоҳо сабақ гирифтанро ёд гирем, то ки минбаъд ба такрори онҳо роҳ надиҳем.

Мехоҳам қайд намоям, ки солҳои 30-юм ин натанҳо солҳои ҷазо, балки давраи инқилоби маданӣ, давраи гузоштани асосҳои дӯстии интернационалӣ низ буда, дар бораи забони тоҷикиро омӯхтани намояндагони миллатҳои дигар ғамхорӣ зоҳир карда мешуд, ки дар ин бора мо дар шумораи ояндаи маҷалла сухан хоҳем ронд.

# *БАРОИ СИСТЕМАИ МАЪЛУМОТИ МАРКСИСТӢ-ЛЕНИНӢ*

# КОМПЛЕКСИ ЯГОНАИ ХОҶАГИИ ХАЛҚ—АСОСИ МОДДИИ РУШДУ НУМӮЪ ВА БА ҲАМ НАЗДИКШАВИИ МИЛЛАТҲО, ПОЙДОРШАВИИ ВАҲДАТИ ИНТЕРНАЦИОНАЛИИ ҶАМЪИЯТИ СОВЕТӢ

**Ба ёрии тарғиботчиёну шунавандагоне, ки мавзӯи «Проблемаҳои муҳими инкишофи муносибатҳои миллӣ, тарбияи интернационалӣ ва ватандӯстӣ»-ро меомӯзанд**

ДАР ТАКОМУЛИ минбаъдаи муносибатҳои миллӣ пойдор гардондани асоси иқтисодии онҳо роли аввалиндараҷа мебозад. Дар мамлакати мо бо меҳнати якҷояи ҳамаи миллату халқиятҳои Иттифоқи Советӣ комплекси ягонаи хоҷагии халқ ба вуҷуд оварда шудааст, ки ҳамаи ҷабҳаҳои истеҳсолот, тақсимоту мубодиларо дар ҳудуди СССР ва хоҷагии тамоми республикаҳоро дар бар мегирад. Ташкил ёфтани он дараҷаи баланди ҷамъиятишавии истеҳсолот ва меҳнат, интернационалӣ гардидани қувваҳои истеҳсолкунанда, савияи нави рушди онҳо ва камолоти муносибатҳои истеҳсолии социалистиро нишон медиҳад. Дар комплекси ягонаи хоҷагии халқ мақсадҳои иқтисодии ҳамаи синфҳо ва гурӯҳҳои иҷтимоӣ, миллату халқиятҳои СССР, манфиатҳои умумииттифоқӣ ва республикавӣ узван пайваст мешаванд. Мавҷудияти комплекси мазкур монеаҳои иҷтимоию иқтисодии сари роҳи муомилаи интенсивии халқҳои мамлакатамонро барҳам зада, ба дарки бартарии социализм, хоҷагидории социалистӣ ва тарзи советии зист мусоидат мекунад.

Партияи Коммунистӣ асосҳои моддии муносибатҳои бародаронаи республикаҳои иттифоқро мунтазам устувор мегардонанд. Ҳоло пойдорию такомули комплекси ягонаи хоҷагии халқро иҷрои муваффақиятнокии ҳамаи вазифаҳои стратегии бамиёнгузоштаи съезди XXVII КПСС ва Конференцияи XIX умумииттифоқии партия таъмин менамояд.

Тавсия мешавад, ки дар машғулият масъалаҳои зерин баррасӣ карда шаванд:

**1. Иқтисодиёти СССР—комплекси ягонаи хоҷагии халқ.**

**2. Зиёд кардани неруи моддии ҳар республика ва саҳми он дар иқтисодиёти умумииттифоқӣ.**

## ИҚТИСОДИЁТИ СССР — КОМПЛЕКСИ ЯГОНАИ ХОҶАГИИ ХАЛҚ

Аввал тарғиботчӣ бояд қайд намояд, ки ба организми ягонаи хоҷагӣ мубаддал гардидани иқтисодиёти мамлакатамон самараи меҳнати бурдборонаи халқи советӣ таҳти роҳбарии партия, таҷассуми амалии сиёсати миллии ленинӣ мебошад. Барпо шудани он, бешак, яке аз натиҷаҳои асосии сохтмони социалистӣ дар СССР аст.

Заминаи асосии ташаккули комплекси ягонаи хоҷагии халқ ҷорӣ шудани ҳукмронии комили моликияти ҷамъиятӣ будани воситаҳои истеҳсолот дар сурати мақоми асосӣ доштани моликияти умумихалқӣ (давлатӣ) гардид. Чи тавре асосгузорони коммунизми илмӣ зикр намудаанд, ҳанӯз дар шароити истеҳсолоти калони капиталистӣ «ҷои маҳдудияти кӯҳнаи маҳаллию миллӣ ва аз ҳисоби маҳсулоти истеҳсоли хеш зистанро робитаи ҳамаҷониба ва ба якдигар ҳаматарафа вобаста будани миллатҳо иваз хоҳанд кард» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 4, с. 428). Дар баробари дар мамлакатамон муқаррар гардидани моликияти ҷамъиятӣ ва сипас ташаккул ёфтани комплекси ягонаи хоҷагии халқ ин робитаву вобастагӣ аз зиддиятҳои ба он хос комилан раҳо ёфта, хусусияти бевосита ҷамъиятӣ пайдо мекунанд ва ба мустаҳкамшавии бутунии системаи иқтисодии СССР торафт бештар мусоидат менамоянд. Ин бутунӣ дар он зоҳир мегардад, ки иқтисодиёти ҳар республика қисми узвии иқтисодиёти умумииттифоқӣ буда, аз он ҷудонопазир аст.

Баъд тарғиботчӣ зикр мекунад, ки комплекси ягонаи хоҷагии халқи СССР беш аз 400 соҳаи истеҳсолот, зиёда аз 46 ҳазор иттиҳодияю корхонаи дорои балански мустақилона, 26 ҳазор колхоз, беш аз 21 ҳазор совхозро дар бар мегирад. Ба он хоҷагидории дар миқёси тамоми ҷамъият мутобиқшуда дар асоси планкашии давлат хос аст, ки ҳамаи корхонаҳо, соҳаҳо ва ноҳияҳои мамлакатро фаро мегирад

Вай чун воситаи асосии амалӣ гардондани сиёсати иқтисодии КПСС асоси бомуваффақият амал кардани комплекси ягонаи хоҷагии халқ мебошад. Тақсимоти меҳнат дар шаклҳои соҳавию территориявиаш, кооперативонии меҳнат, тахассус ва муттаҳиду якҷоякунии истеҳсолот, ба қувваи бевоситаи истеҳсолкунанда мубаддал шудани илм ва бо бартариҳои социализм пайванд кардани комьёбиҳои он, дар ихтиёри давлат гирд овардани ҳамаи ресурсҳои асосӣ барои иҷрои вазифаҳои калонмиқёси интенсивонии истеҳсолоти ҷамъиятӣ ва афзудани самараи иқтисодии он заминаҳои объективӣ фароҳам меоваранд. Ба ин сиёсати ягонаи илмӣ-техникӣ, бюҷети ягонаи давлатӣ, системаи ягонаи кредиту пул, сиёсати ягонаи нархҳои чакана низ хеле мусоидат мекунанд.

Пойдору устувор будани комплекси ягонаи хоҷагии халқ, ки самараи ғайрати якҷояи меҳнатии ҳамаи миллату халқиятҳо мебошад, ба тезонидани интернационалишавии иқтисодиёт, ба афзудани неруи иқтисодии мамлакат фаъолона таъсир мекунад. Истифодаи дурусти ресурсҳои табиӣ ва меҳнатии ҳар республика, пурратар ба назар гирифтани хусусиятҳои иқлими онҳо, ба неруи умумииттифоқӣ оқилона ҳамроҳ кардани неруи республикавӣ ба манфиати ҳар ноҳия, ҳар миллату халқият ва дар айни ҳол ба манфиати тамоми давлат мувофиқ аст. Ва махсус таъкид бояд кард, ки ҳар республика дар доираи комплекси ягонаи хоҷагии халқ тамоми масъалаҳои тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоиро, ки Конституцияи СССР муайян кардааст, мустақилона ҳал намояд. Аз ҳаҷми умумии маҳсулоти индустрияи мамлакат қариб нисфашро ҳиссаи саноати тобеи республикаҳои иттифоқӣ ташкил медиҳад. КПСС собитқадамона сиёсати ба ҳам пайвастани роҳбарии мутамарказ ва ташаббуси маҳалҳоро ба амал мебарорад, ки ин ба манфиати тамоми мамлакат мувофиқ аст.

Тарғиботчӣ таваҷҷӯҳи шунавандагонро ба ҷиҳати зерини масъала ҷалб хоҳад кард. Як қисми масъалаҳои умумии тараққиёти хоҷагиро марказ ҳал мекунад ва ин масъалаҳо дар ихтиёри он мебошанд. Республикаҳо ба чунин қисман маҳдудшавии ҳуқуқҳои худ ихтиёрона баҳри манфиатҳои хеш ва умумииттифоқӣ розӣ мешаванд. Дар ин маврид принципи баробарҳуқуқӣ қатъӣ риоя мешавад, чунки на аз ҷиҳати соҳиби ҳуқуқ шудан ва на аз ҷиҳати маҳдудшавии ин ҳуқуқҳо ягон республика имтиёз пайдо намекунад. Рушди иқтисодиёти ҳар республика на фақат аз тараққиёти тамоми хоҷагии халқ ҷудонопазир аст, балки ба вай низ вобаста мебошад. Бинобар ин дар мавриди ба иҷрои вазифаҳои умумидавлатӣ бештар диққат дода шудан ҳам ҳар республика бурд мекунад. Аз ин ҷо чунин талаб ба миён меояд, ки ҳамаи проблемаҳои иқтисодиро қабл аз ҳама аз мавқеи умумидавлатӣ ҳал карда, бо ҳар зуҳуроти маҳалчигӣ, маҳдудияти миллӣ мубориза бурдан ва дар айни ҳол манфиатҳои ба худ хоси миллату халқиятҳоро ба эътибор гирифтан зарур аст.

Проблемаҳои иқтисодии умумииттифоқӣ ва ҳалли онҳоро ба мадди аввал гузоштани партия ҳаргиз маънои паст задани манфиати республикаҳоро надорад, чунки торафт бештар якҷояшавии имкониятҳои хоҷагӣ ва ресурсҳои онҳо тараққиёти ҳар яки онҳоро метезонад. Дар баробари афзудани неруи иқтисодӣ, илмӣ-техникии СССР барои қонеъ гардондани талаботи одамон, сарфи назар аз ҷойгиршавиашон, заминаҳои беҳтарин муҳайё мегарданд. Дар айни замон КПСС барои зиёд кардани ин неру ва пойдор гардондани комплекси ягонаи хоҷагии халқ ҷидду ҷаҳд намуда, барои афзудани манфитдории ҳамаи миллату халқиятҳо ба нашъунамои минбаъдаи ҳар республика имкониятҳои нав фароҳам меоварад.

Чи тавре зикр шуда буд, ба социализм ду тамоили бо ҳам алоқаманди инкишофи муносибатҳои миллӣ: рушду нумӯи минбаъдаи миллату халқиятҳо ва торафт ба ҳам наздикшавии онҳо дар асоси ихтиёрӣ, баробарӣ ва ҳамкории бародарона хос аст. Дар соҳаи иқтисодӣ ин ду тамоил пеш аз ҳама дар тақсимоти социалистии ҷамъиятии меҳнат дар байни республикаҳои советӣ зуҳур меёбад. К. Маркс ва Ф. Энгельс қайд карда буданд: «Муносибатҳои мутақобилаи байни миллатҳои мухталиф ба он вобастаанд, ки ҳар яки онҳо қувваҳои истеҳсолкунандаи худ, тақсимоти меҳнат ва муомилаи дохилиро то чӣ андоза ривоҷу равнақ додаанд. Ин нуктаро ҳама эътироф кардааст. Вале на танҳо муносибати як миллат ба миллатҳои дигар, балки тамоми структураи дохилии худи миллат ба савияи тараққиёти истеҳсолот ва муносибатҳои дохилию берунии он вобаста аст. Дараҷаи тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунандаи миллат аз он бештар маълум мегардад, ки тақсимоти меҳнат дар он то чи андоза ривоҷ ёфтааст» (К Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 3, с. 19—20).

Моҳияти тақсимоти меҳнат дар шароити иқтисодиёти советӣ аз он иборат аст, ки дар ҳар республика бо назардошти шароитҳои табиӣ ва иқтисодӣ, инчунин ресурсҳои меҳнатиаш дар навбати аввал он соҳаҳои саноат ва хоҷагии қишлоқ тараққӣ дода мешаванд, ки дар муддати кӯтоҳ ба тамоми мамлакат бо сарфи нисбатан ками меҳнату маблағ самараи бештар бахшида метавонанд.

Ба туфайли ҷидду ҷаҳди қаҳрамононаи меҳнаткашони ҳамаи миллатҳо, мадади халқҳои бештар тараққиёфта ба халқҳои қафомонда, ёрии ҳамдигарии онҳо иқтисодиёти ҳар як республика ба комплекси индустриалӣ мубаддал гардид, ки дар он дар баробари хоҷагии қишлоқи ба дараҷаи баланд механиконидашуда индустрия, саноати истеҳсолу коркарди маҳсулот мавҷуд аст, дар ноҳияҳои собиқан қафомонда инфраструктураи муносибе ба вуҷуд оварда шудааст, ки он яке аз заминаҳои асосии индустрияи муосир мебошад. Ҳоло дар ҳамаи республикаҳо соҳаҳои ҳозиразамони саноат ҳастанд, ки зодаи революцияи илмӣ-техникӣ мебошанд.

Ба ҳамин тариқ, аз як тараф, маҳз дар ҳайати Иттифоқи Советӣ будани респ

ликаҳо суръати баланди тараққиёти онҳоро таъмин намуд. Аз тарафи дигар, савияи инкишофи миллатҳо ҳар қадар ба ҳам наздик шавад, умумияти интернационалии онҳо ҳамон қадар пойдору устувор гардида, иқтисодиёти советӣ торафт бештар хусусиятҳои организми ягонаро пайдо хоҳад кард.

Бинобар ин дар машғулият қайд бояд намуд, ки барои баробар кардани савияи тараққиёти иқтисодиёти республикаҳо корҳои зиёдеро ба ҷо овардан зарур аст. Ҳарчанд дастовардҳои онҳо басо бузург бошанд ҳам, аммо аз ҷиҳати истеҳсоли даромади миллӣ ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ, аз рӯи бо фонду энергия таъмин будани меҳнат, ҳосилнокии он ва баъзе дигар нишондиҳандаҳои тараққии иқтисодиёт байни республикаҳо тафовути калоне вуҷуд дорад. Масалан, суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат дар солҳои 1970—1986 дар Белоруссия назар ба Қазоқистону Тоҷикистон қариб 5 баробар ва нисбат ба Ӯзбекистон 3,5 баробар зиёд буд. Тафовути байни баъзе республикаҳои иттифоқӣ аз ҷиҳати вазни қиёсии маҳсулоти сифаташ категорияи олӣ беш аз чор карат аст.

Дар баробари ин ба шунавандагон фаҳмондан лозим аст, ки баробар намудани дараҷаи тараққии иқтисодиёти республикаҳо ба баробар кардани неруҳои хоҷагии онҳо муносибате надорад. Вай маънои дар тамоми ҳудуди СССР «баробар» тақсим намудани истеҳсол ва фондҳои истеъмолро низ надорад. Баробар кардани дараҷаи тараққиёт боиси ба комплексҳои якхелаи хоҷагӣ табдил ёфтани республикаҳои советӣ намегардад. Ин аз ҷиҳати иқтисодӣ номатлуб ва амалан иҷронашаванда аст, чунки тараққиёти хоҷагии ҳар республика ба шароити иқлиму табиат, хусусиятҳои таърихӣ ва миллии он, ба ресурсҳои табиӣ ва меҳнатӣ, зичии аҳолӣ, структураи истеҳсолот вобаста аст, ки он дар натиҷаи махсусгардонӣ ва кооперативонӣ, тафовути суръати прогресси илму техника дар соҳаҳои мухталифи истеҳсолоти ҷамъиятӣ ба вуҷуд омадааст. Амали омилҳои мазкур ногузир боиси тараққиёти нобаробари истеҳсолоти ҷамъиятӣ мегардад. Ф. Энгельс инро муфассал баён карда, навишта буд: «Дар байни мамлакатҳо, вилоятҳои алоҳида ва ҳатто маҳалҳо ҳамеша нобаробарии муайяни шароити зиндагӣ вуҷуд хоҳад дошт, ки онро ба ҳадди ақал расондан мумкин аст, вале ҳеҷ гоҳ пурра барҳам додан муяссар намешавад. Сокинони кӯҳҳои Альп назар ба бошандагони водиҳо доимо шароити дигари зист хоҳанд дошт» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ.19, с. 5—6).

«Баробар» тақсим кардани истеҳсол ва фондҳои истеъмол ба манфиатҳои умумии миллату халкиятҳо, тамоми халқи советӣ зарар мерасонад. Бинобар ин шарти асосӣ ва меъёри баробар кардани дараҷаи тараққии иқтисодиёти республикаҳо нафъу самараи иқтисодӣ, манфиатҳои ҷамъиятие мебошанд, ки дар онҳо манфиатҳои куллии ҳамаи халқҳои СССР ифода меёбанд.

Партия мисли пештара барои ба ҳам наздик кардани дараҷаи тараққии иқтисодиёти республикаҳо ва ноҳияҳои мамлакат мекӯшад. Вале ҳозир ҷойгиркунии қувваҳои истеҳсолкунанда ва сиёсати маблағгузориро, албатта, на талаботи барҳам додани қафомонии хоҷагии ин ё он республика ё ноҳия—ин вазифа кайҳост, ки иҷро шудааст,—балки пеш аз ҳама тараққиёти босуръати иқтисодиёти тамоми мамлакатамон ва республикаҳои ташкилдиҳандаи он дар асоси зиёд кардани самараи тамоми хоҷагии халқ муайян мекунад.

Роҳи партия оид ба махсусгардонии минбаъда ба тараққиёти мутаносиби иқтисодиёти ҳамаи республикаҳои иттифоқӣ дар доираи комплекси ягонаи хоҷагии халқ дар планҳои перспективӣ инъикос меёбад. Масалан, Белоруссия барои истеҳсоли тракторҳо, автомобильҳои боркаш, дастгоҳҳои металлбурӣ, нуриҳои минералӣ, Ӯзбекистон барои истеҳсоли нахи пахта, мошинҳои соҳаи пахтакорӣ ва саноати бофандагӣ, ҳосил кардани гази табиӣ, Қазоқистон барои истеҳсоли хелҳои зиёди металлҳои ранга ва ангишт, Латвия барои истеҳсоли радиотехника, вагонҳои одамкаш ва ғайра махсус гардонда шудааст. Махсусгардонӣ хусусан дар соҳаи хоҷагии қишлоқ назаррас аст. Чунончи, Ӯзбекистон базаи асосии пахтаи мамлакат мебошад (аммо ин набояд боиси ба ноҳияи якказироат табдил ёфтани республика гардад). Барои истеҳсоли пахта инчунин Тоҷикистон, Туркманистон ва Озарбойҷон, чой, зироатҳои цитрусӣ, ангур Гурҷистон, заҳиру картошка Белоруссия, меваю сабзавот Молдавия махсус гардонда шудаанд.

Ҳамаи ин, албатта, тараққиёти комплексии хоҷагии халқи республикаҳоеро, ки дар онҳо дар баробари саноати сабуку хӯрокворӣ ин ё он соҳаи индустрияи вазнин мавҷуд аст, истисно намекунад. Масалан, дар Ӯзбекистон мошинсозӣ, электроэнергетика, саноати газ, дар Туркманистон саноати нефть, газ, химия ва цемент, дар Молдавия электротехника, асбобсозӣ ва ғайра тараққӣ мекунанд.

Дар баробари вусъату инкишофи тақсимоти меҳнат дар байни республикаҳо ва махсусгардонии хоҷагии халқи онҳо алоқаю вобастагии мутақобилаи иқтисодиёти ин республикаҳо пурзӯр мешавад. Вазъи иқтисодии ҳар яки онҳо на фақат ба он, ки чӣ истеҳсол мекунад, балки ба ҳамин ҳам вобаста аст, ки дар дигар республикаҳои боқимонда чӣ истеҳсол карда мешавад. Масалан, тараққиёти иқтисодиёти Тоҷикистон на танҳо ба ҳосили пахта дар республикаамон, на фақат ба кори соҳаҳои хоҷагии халқи он, балки ба натиҷаҳои меҳнати мошинсозони Ленинграду Урал, ангиштканони Кузбасс, ғаллакорони Қазоқистон, истеҳсолкунандагони мошинҳои ҳисоббарори электронии Белоруссия ва ғайраҳо низ вобаста аст. Ё худ республикаҳои дигарро мегирем. Чунончи, РСС Украина яке аз базаҳои калонтарини металлургӣ, мошинсозӣ ва сӯзишворию энергетикии Иттифоқи Советӣ, республикаи саноати химия ва хоҷагии қишлоқи мутараққӣ буда, ба мамлакат беш аз сеяки прокат, қариб нисфи таҷҳизоти металлургӣ, зиёда аз 50 фоизи маъдани оҳан, бисёр хелҳои муҳими дигар

маҳсулотро медиҳад ва дар айни ҳол зиёда аз нисфи талаботашро ба маҳсулоти нефть, чӯбу тахта, қариб 50 фоизи талаботашро ба металлҳои ранга, беш аз 20 фоизи талаботашро ба маҳсулоти саноати химия ва қариб 25 фоизи талаботашро ба маҳсулоти саноати сабук аз ҳисоби республикаҳои бародар қонеъ мегардонад. РСС Белоруссия ба республикаҳои бародар дастгоҳҳои металлбурӣ, автомобиль, трансформатор, нахи химиёвӣ, нуриҳои минералӣ, картошка ва бисьёр дигар чизҳо фиристода, дар баробари ин аз РСФСР ва республикаҳои Наздибалтика мошину таҷҳизоти электрӣ, аз Уралу Украина металл, аз Кӯзбасс ва Қарағанда ангишт, аз Сибирь ва Озарбойҷон нефть, аз РСФСР ва Украина ғалла, аз Ӯзбекистон пахта мегирад. Иқтисодиёти РСС Латвия бо ноҳияҳои шимолу ғарб ва маркази РСФСР, бо Украина, Белоруссия, Поволжье, Урал ва ғайра зич алоқаманд буда, аз он ҷо барои вай ашьёи хоми асосӣ, сӯзишворӣ, баъзе маҳсулоти хӯрокворӣ фиристода мешавад. Аз Латвия республикаҳои дигар миқдори зиёди маҳсулоти саноат мегиранд. Дар ҳамаи республикаҳои дигар низ ҳамин тавр аст.

Революцияи ҳозираи илмӣ-техникӣ интернационалишавии қувваҳои истеҳсолкунандаро амиқ гардонда, ба вусъат ёфтани махсусгардонию кооперативонии истеҳсолот, ривоҷу равнақи тақсимоти территориявии меҳнат боис мешавад. Чи тавре зикр шуд, комплекси ягонаи хоҷагии халқ зиёда аз 400 соҳаро дар бар мегирад, вале дар ягон республика ҳамаи ин соҳаҳо нестанд: дар РСФСР зиёда аз 300 соҳа, дар РСС Украина—200, РСС Ӯзбекистон 100 соҳа мавҷуд аст ва ғайра. Зарурати объективии ҳамкории зичи иқтисодии республикаҳо ва миқёси бузурги он низ аз ҳамин ба миён меояд.

Хусусияти хоси истеҳсолоти саноатии ҳозира як навъ «конвейер»-и ягонаи технологӣ, фаъолияти муштараки бо ҳам алоқаманди коллективҳои истеҳсолии республикаҳои мухталиф мебошад. Коллективҳои мазкур дар комплекси хоҷагии халқ на фақат маҳсулоти тайёри соҳаҳо, балки қисмҳои алоҳидаи ин ё он маҳсулоти соҳаи алоҳидаро низ мебароранд. Ин алоқаи республикаҳоро дар истеҳсолоти ҷамъияти боз ҳам мустаҳкамтар карда, боиси он мегардад, ки маҳсулоти ниҳоӣ, чун қоида, натиҷаи меҳнати якҷояи коргарони бисьёр республикаҳо мебошад. Дар ин шароит масъулияти ҳар республика барои пурра ва сари вақт иҷро гардидани планҳои маҳсулотсупорӣ меафзояд. Иҷро нашудани ӯҳдадориҳои оиди фиристодани маҳсулот ба тараққии хоҷагии халқи дигар республикаҳо ва тамоми мамлакат таъсири хеле ҷиддӣ мерасонад.

Далели равшани ваҳдати иқтисодии республикаҳо якҷоя бунёд кардани корхонаҳои калон, объектҳои энергетикӣ, гидротехникӣ, обьёрӣ, нақлиёт ва ғайра мебошад. Масалан, заводҳои автомобили Волжск ва Кама, станцияҳои обии электрии Норак, Тӯхтагул, Қайроққум ва Учқӯрғон, канали Қароқум, газопроводҳои Бухоро—Урал ва Осиёи Миёна—Марказ —роҳи оҳани Байкалу Амур ва бисьёр дигарҳо аз ҷумлаи онҳо мебошанд. Дар сохтмони онҳо ба ин ё он андоза ҳамаи республикаҳо, намояндагони даҳҳо миллату халқиятҳои мамлакат иштирок карданд ё иштирок доранд. Ва бунёд гардидани объектҳои мазкур на масъалаҳои дорои аҳамияти маҳаллӣ, балки байниреспубликавӣ ва умумииттифоқиро ҳал менамояд. Чунончӣ, энергияи ГЭС-ҳои Норак ва Тӯхтагул барин азаматҳои энергетикӣ аз талаботи тараққиёти Тоҷикистону Қирғизистон, ки дар ҳудуди онҳо ин станцияҳои электрӣ сохта шудаанд, хеле зиёд буда, энергияи онҳо қувваҳои истеҳсолкунандаи на фақат ин республикаҳо, балки тамоми Осиёи Миёна ва берун аз ҳудуди онро ба ҳаракат меоварад.

Самаранокии амали комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат, аз ин рӯ, тараққиёти минбаъдаи иқтисодиёти республикаҳои иттифоқӣ ба андозаи ҳалкунанда ба иҷрои чунин вазифаҳо, амсоли ба кор андохтани ресурсҳои сӯзишворию энергетикӣ ва ашьёи хоми ноҳияҳои Сибирь, Шарқи Дур ва Шимол, минтақаи роҳи оҳани Байкалу Амур, тараққиёти минтақаи Ғайрисиёҳзамин вобаста аст. Ба сифати мисол ба татбиқи программаи комплексии дигаргунсозии минтақаи Ғайрисиёҳзамини РСФСР, ки ба он 23 вилоят ва 6 республикаи автономии дорои 52 миллион гектар замини корам дохил мешаванд, истинод кардан мумкин аст. Ин ҷо вазифаи навбати аввал индустрикунонии сохтмони қишлоқ, барпо кардани базаи мустаҳками истеҳсолии ташкилотҳои бинокорӣ ва мелиоративии деҳот мебошад. Маҳз дар ҳамин кор қабл аз ҳама ҳамкории бародаронаи халқҳо ифода меёбад. Ташкилотҳои сохтмону монтажи Ӯзбекистон дар вилоятҳои Новгород ва Иваново, бинокорони РСС Литва дар вилояти Смоленск, РСС Арманистон дар РАСС Мари, РСС Белоруссия дар вилояти Псков, РСС Молдавия дар Удмурт, РСС Қирғизистон дар вилояти Ярославль объектҳо месозанд. Мисли он ки дар миёнаи солҳои 50-ум дар заминҳои навкорами Қазоқистон совхозҳои «Краснопресненский», «Харьковский», «Чувашский» ва ғайра пайдо мешуданд, акнун дар заминҳои мелиоративонидаи вилояти Новгород совхози «Ташкентский», дар вилояти Иваново совхози «Ӯзбекистон», дар вилояти Ярославль совхози «Қирғизистон», дар вилояти Псков совхози «Белорусский» бунёд гардида, ёрии ҳамдигарӣ ва ҳамкории халқҳои советиро дар тараққии иқтисодиёти ягонаи мамлакат таҷассум менамоянд. Республикаҳое, ки ба туфайли кӯмаки беғаразонаи халқи рус аз канорҳои қафомондаи миллӣ ба ноҳияҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ мутараққӣ табдил ёфтаанд, имрӯз барои рушди минтақаи Ғайрисиёҳзамин кӯмак мерасонанд.

Дар машғулият қайд кардан лозим аст, ки вобастагии мутақобили тараққии иқтисодиёт ва, аз ин рӯ, саҳми миллату халқиятҳо ба кори умумӣ, вазъи ҳамкории онҳо проблемаҳоеро низ ба миён меоваранд, ки ҳалли худро тақозо мекунанд. Маса-

лан, суст шудани суръати тараққиёти хоҷагӣ, бадшавии вазъи баъзе соҳаҳои иқтисодиёт, вайрон кардани интизоми давлатӣ, планкашӣ ва меҳнатӣ дар як қатор республикаҳо, ки дар гузаштаи наздик ҷой доштанд, ба робитаҳои хоҷагии байни республикаҳо таъсири манфӣ расонданд. Дар баъзе ҷойҳо рӯҳияи маҳалчигӣ пайдо гардида, интизоми шартномавӣ паст шуд.

Ташаккул ва тараққии комплексҳои калони территориявии истеҳсолӣ дар муносибатҳои иқтисодии миллатҳои советӣ, интернационаликунонии ҳаёти хоҷагии онҳо марҳалаи наверо оғоз менамоянд. Комплексҳои мазкур гурӯҳҳои корхонаҳои аз ҷиҳати технологӣ ва иқтисодӣ ба ҳам вобастае мебошанд, ки дар территорияи муайян барпо карда шуда, якдигарро мукаммал мекунанд ва ба ҳамдигар хизмат мерасонанд. Онҳо дорои инфраструктураи иҷтимоии умумӣ (шабакаи нақлиёт, базаи бинокорӣ, хоҷагии манзилу коммуналӣ, объектҳои маданӣ-маишӣ ва ғайра) мебошанд. Самаранокии комплекси территориявии истеҳсолӣ аз ҳисоби а) якҷоя кардани истеҳсолот, ки дар шароити он аз як навъи ашёи хом якчанд хел маҳсулоти гуногун ҳосил мешавад, б) кооперативонии истеҳсолот дар территорияи нисбатан маҳдуд, в) истифодаи якҷояи корхонаҳои мухталифи инфраструктураи умумӣ, ки барои зиёд кардани иқтидори онҳо имкон медиҳад, г) пурратар кор фармудани ресурсҳои меҳнатӣ ба туфайли хусусияти гуногуни корхонаҳои дохили комплекси территориявии истеҳсолӣ таъмин мегардад. Ҳозир дар минтақаи роҳи оҳани Байкалу Амур комплекси территориявии истеҳсолии Ҷануби Ёқутистон, ҳамин гуна комплексҳои Тимано-Печорск, Саянск, Канску Ачин, Павлодару Экибастуз, Ҷануби Тоҷикистон ва ҳоказо иқтидорашонро фузун мегардонанд.

Барои пойдоршавии минбаъдаи СССР мусобиқаи социалистии байни республикаҳо ва коллективҳои меҳнатии ноҳияҳои гуногуни мамлакат аҳамияти махсусе дорад. Вай, аз як тараф, хусусияти мустақилият, аз тарафи дигар, хусусияти ҳамкорӣ ва ҳамъёрии рафиқона, манфиатдории тарафайн ва комьёбиҳои якдигарро дорост.

КПСС барои афзудани самараи мусобиқаи меҳнатӣ кӯшида, ҷидду ҷаҳди ҳар халқро ба адои қарзи хеш дар назди миллату халқиятҳои бародар равона мекунад, анъанаҳои мусобиқаро чун мактаби интернационализм ғанӣ мегардонад. Аммо дар ин кори муҳим расмиятпарастию намоишкорӣ ҳанӯз бартараф карда нашудааст, аз ҳама муҳимаш, таҷрибаи пешқадам суст паҳн карда мешавад. Ин ҷо ошкорбаёнии ҳаматарафа, муқоисаи натиҷаҳо, имконияти такрори таҷриба дар шароити дигар зарур аст. Танҳо дар ҳамин сурат мусобиқаи социалистӣ қудрати омилеро пайдо мекунад, ки миллату халқиятҳоро ба ҳам наздик менамояд.

Пропагандист гуфтаҳои болоро ҷамъбаст карда, қайд менамояд, ки ба комплекси ягона табдил ёфтани иқтисодиёти мамлакат асоси моддии устуворшавии ваҳдати иҷтимоию сиёсии ҷамъияти советӣ, пойдор гардидани дӯстии халқҳои СССР мебошад.

## ЗИЁД КАРДАНИ НЕРУИ МОДДИИ ҲАР РЕСПУБЛИКА ВА САҲМИ ОН ДАР ИҚТИСОДИЁТИ УМУМИИТТИФОҚӢ

Аз баррасии масъалаи пешинаи мавзӯъ равшан гардид, ки халқҳои давлати сермиллати мо дорои на фақат тақдири умумии таърихӣ, мақсади умумӣ, балки базаи моддии умумии бо меҳнати якҷоя барпокардашуда, комплекси ягонаи хоҷагии халқ низ мебошанд. Дар доираи он вазифаи тезонидани тараққиёти иҷтимоию иқтисодии мамлакат, ки съезди XXVII КПСС ба миён гузошт, иҷро карда мешавад.

Ба амал баровардани вазифаи мазкур ниҳоят зиёд кардани неруи моддии ҳамаи республикаҳо ва умуман СССР-ро тақозо мекунад, ки ба ин фақат бо ҷидду ҷаҳди умумии халқҳои Иттифоқи Советӣ муваффақ шудан мумкин аст. Съезди XXVII партия таъкид намуд, ки вазифаи интернационалии ҳар як республика ҳаматарафа тараққӣ додани иқтисодиёти худ ва дар ин асос афзун гардондани саҳми ҳар яки онҳо дар мустаҳкам кардани комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат мебошад. Сухан дар бораи самаранок истифода бурдани имкониятҳои мавҷудаи истеҳсолӣ, илмию техникӣ, ресурсҳои меҳнатӣ ва шароити табиату иқлим меравад. Тавсия карда мешавад, ки дар машғулият тараққии иқтисодиёти Тоҷикистон аз ҳамин нуқтаи назар баррасӣ карда шавад.

Роҳи асосии ҳалли проблемаҳои хоҷагӣ ислоҳоти куллии иқтисодӣ мебошад. Вай бояд манфиатдории на фақат ҳар меҳнаткаш, бригада, корхона, балки республикаҳоро ҳам ба афзудани самараи истеҳсолот, зиёд шудани саҳми онҳо дар сарвати тамоми халқи советӣ пурзӯр намояд.

Ислоҳоти куллии иқтисодӣ барои бозсозии роҳбарӣ ба соҳаи иқтисодӣ ва иҷтимоӣ дар республикаҳои иттифоқӣ дар асоси худидоракунӣ ва худмаблағгузорӣ роҳи васеъ мекушояд. Зеро механизми иқтисодие, ки ҳоло амал мекунад, бидуни ҳаматарафа ба назар гирифтани омилҳои ноҳиявӣ ба вуҷуд оварда шудааст. Дигаргунсозии усулҳои фармонфармоии маъмурии идоракунӣ, дар ихтиёри идораҳои марказӣ аз ҳад зиёд ҷамъ шудани ресурсҳои моддӣ ва молиявӣ, маҳдуд гардидани базаи иқтисодии органҳои республикавӣ ва маҳаллии Ҳокимияти Советӣ боиси халалдоршавии таносубҳои территориявӣ гардида, проблемаҳои ҷиддии ноҳиявиро ба вуҷуд меоваранд, мустақилияти республикаҳоро дар иҷрои вазифаҳои иҷтимоию иқтисодӣ маҳдуд мекунанд.

Ҳаёт зарурати хеле зиёд кардани мустақилияти республикаҳоро, ба онҳо додани як қатор ҳуқуқи вазифаҳоро ба миён овард. Барои амалӣ гардидани ҳамаи ин бошад, дар республикаҳо базаи боэътимоди моддӣ барпо кардан зарур аст. Хароҷоти республикаҳо бояд бо ресурсҳои молиявии онҳо алоқаманд карда шавад. Дар айни ҳол миқдори ин ресурсҳо бояд ба самара-

нокӣ ва натиҷаҳои ниҳоии кори ҳамаи корхонаҳое, ки дар ҳудуди онҳо воқеъ гардидаанд, вобаста бошад.

Барои ҳамин ҳам пурра ба ҳисоби хоҷагӣ ва худхарочотбарорӣ гузарондани ҳамаи корхонаю иттиҳодияҳо, муқаррар намудани муносибатҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ асосноки онҳо бо бюҷети республикавӣ ва маҳаллӣ пешбинӣ шудааст, то ки бюҷети республика манбаъҳои худии даромад дошта бошад. Мақсад аз ин, қайд кард М. С. Горбачёв дар мулоқот бо меҳнаткашони шаҳри Киев 23 феврали соли ҷорӣ, ба республикаҳо додани ҳуқуқҳои бештар ва дар айни ҳол зиёд кардани масъулияти онҳо барои беҳтар қонеъ гардондани талаботи моддӣ ва маънавии аҳолӣ бо роҳи баланд кардани сифати кор, тараққиёти комплекси хоҷагӣ ва оқилона истифода бурдани ресурсҳои табиат мебошад. Албатта, чунин бозсозӣ на бояд ба хоҷагии натуралӣ бурда расонад, чунки ин ба ҷамъият, назар ба нафъ, бештар зарар мерасонад.

Ин хел масъалаҳо ҳалли комплексӣ ва одилонаро тақозо мекунанд, то ки манфиати ягон республика беэътибор намонад. Сухан дар бораи он меравад, ки таносуби беҳтарини байни ҳуқуқҳои Иттифоқ ва республикаҳо дар асоси принципи умумии маркази муктадир ва республикаҳои пурқувват дарьёфт карда шавад.

Дар ин роҳ қадами калоне гузошта шудааст: Совети Вазирони СССР бо иштироки Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ, муассисаҳои илмии мамлакат «Принципҳои умумии бозсозии роҳбарӣ ба иқтисодиёт ва соҳаи иҷтимоӣ дар республикаҳои иттифоқӣ дар асоси васеъ кардани ҳуқуқҳои соҳибихтиёрии онҳо, худидоракунӣ ва худмаблағтаъминкунӣ»-ро тайёр кард, ки ҳоло он муҳокима мешавад. Қонуни СССР «Дар бораи худидоракунии маҳаллӣ ва хоҷагии маҳаллӣ» омода карда мешавад

Таклифҳое, ки дар «Принципҳои умумӣ...» баён гардидаанд, ба мақсади демократикунонии тамоми системаи роҳбарӣ ба хоҷагии халқ, хеле зиёд кардани мустақилӣ ва масъулияти республикаҳо, узван пайвастани манфиатҳои умумииттифоқӣ ва ноҳиявӣ нигаронида шудаанд. Муқаррар намудани вобастагии зичи байни тараққиёти иқтисодиёт ва баландшавии дараҷаи зиндагии аҳолӣ, байни ресурсҳои ҳар як республика ва натиҷаҳои ниҳоии фаъолияти хоҷагии он, саҳми вай дар комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат пешбинӣ шудааст. Дар лоиҳа ба масъалаҳои аниқ кардани салоҳияти СССР ва республикаҳои иттифоқӣ, такомули шаклу усулҳои идоракунӣ дар маҳалҳо, зиёд кардани ҳуқуқҳои республикаҳо дар соҳаҳои мухталифи фаъолият эътибори калон дода шудааст.

Тарғиботчӣ гуфтаҳои болоро хулоса карда, таъкид менамояд, ки бозсозии идоракунии территориявӣ, механизми иқтисодии амали якҷояи органҳои марказӣ ва республикавӣ, зиёд кардани мустақилии иқтисодии ноҳияҳо бояд устуворшавии минбаъдаи комплекси ягонаи хоҷагии халқро таъмин намуда, ба истифодаи пурратари бартариҳои тақсимоти территориявии меҳнат ба манфиати давлати сермиллати мо, ҳамаи республикаҳо ва халқҳои СССР мусоидат кунанд. Ин барои мамлакати мо махсусан муҳим аст, чунки вай бо гуногун будани шароити табиату иқлим ва иҷтимоию иқтисодӣ фарқ мекунад.

Ин гуна пешомадҳои муносибатҳои нави бештар одилонаи байни ноҳияҳо ва марказ, инчунин байни республикаҳо дар резолюцияи Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ «Дар бораи муносибатҳои байни миллатҳо» пешбинӣ шудаанд. Дар он, алалхусус, гуфта шудааст: «Ислоҳоти куллии иқтисодӣ, процесси демократиконӣ барои ба ҳам дуруст пайвастани манфиати ҳам таъсисотҳои миллии давлатӣ ва ҳам тамоми мамлакат роҳи васеъ мекушояд. Қорро тавре ба роҳ мондан лозим аст, ки меҳнаткашон нағз донанд, ки республика ва ё вилоят чӣ қадар маҳсулот мебарорад, ба иқтисодиёти мамлакат чӣ қадар ҳисса мегузорад ва чӣ қадар ворид мекунад. Идеяи ба принципҳои ҳисоби хоҷагӣ гузаштани республикаю минтақаҳо ва равшан муайян намудани ҳиссаи онҳо дар иҷрои программаҳои умумииттифоқӣ сазовори диққат мебошад».

Албатта, чунин ҳисоби хоҷагӣ на фақат бояд ҳар ноҳияро бойтар гардонад, балки комплекси ягонаи хоҷагии халқро ҳам пойдору устувор намояд, зеро, таъкид мекунад тарғиботчӣ, иқтисодиёти ҳар кадом республика ба вазъу ҳолати комплекси мазкур вобаста аст.

Вале, қайд кардан зарур аст, ки ин навъи ҳисоби хоҷагӣ як хел маънидод карда намешавад. Баъзан майлу кӯшиши худчудокунӣ, ба эътибор нагирифтани алоқаҳои иқтисодиёти республика бо комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат мушоҳида мешавад. Ҳодисаҳое ҷой доранд, ки пеш аз ҳама ба манфиати миллати таҳҷой истифода бурдани сарватҳои республика талаб карда мешавад. Вале ҳоло дар мамлакати мо дар территорияи мансубияти миллиаш қариб 55 миллион кас зиндагӣ мекунад. Бо онҳо чӣ бояд кард? Агар ҳар халқ фақат ғами «хонаи миллиаш»-ро хӯрад, бо газу нафт, чӯбу тахта, металл чӣ хел бояд кард? Масъалаи мубодилаи баробарҳуқуқонаи байни республикаҳо гапи дигар аст. Бинобар ин чунин дастури Конференцияи XIX умумииттифоқии партиявӣ, ки «интернационаликунонии иқтисодиёт ва тамоми ҳаёти ҷамъиятӣ процесси қонунист. Ҳама гуна кӯшиши маҳдудияти миллӣ фақат боиси заъфи иқтисодию маънавӣ шуда метавонад», аҳамияти калон дорад

Тавсия карда мешавад, ки таваҷҷӯҳи шунавандагон ба чунин ҷиҳат ҷалб карда шавад. Инкишофи қувваҳои истеҳсолкунандаи республикаҳои иттифоқӣ, рафъи ҳама чизи карахтшудамонда дар муносибатҳои истеҳсолӣ на фақат ба мустаҳкамшавии базаи моддии ҳалли проблемаҳои иҷтимоию маданият, балки ба беҳтар гардидани муҳити ҷамъиятӣ мусоидат хоҳад кард. Охир бисьёр вақт аҳолии ин ё он маҳал маҳз бинобар он худро бенасиб ҳис мекунад, ки шароити меҳнат ва маишати худро бо намунаҳое муқоиса менамояд, ки аз хусуси онҳо воситаҳои ахбори оммавӣ ха

бар медиҳанд ва вақте ки сухан дар бораи республикаҳои дигар, мардуми республикаҳои дигар меравад, ҳисси ҳасади миллӣ ва ранҷ пайдо шуданаш мумкин аст. Албатта, ба кӯмаки давлат, ба ёрии ҳамдигарии республикаҳо умед баста мешавад, лекин роли асосиро ташаббуси маҳаллӣ, мустақилияти хоҷагӣ ва корчаллонии коллективҳои меҳнатӣ, ташаббуси аҳолӣ, органҳои территориявии идоракунӣ мебозанд.

Чунин корчаллонӣ тақозо мекунад, ки проблемаҳои иҷтимоӣ пурғайратона ҳал карда, истеҳсолот мувофиқи меъёрҳои ҳозира тараққӣ дода шаванд. Ҳисси ватандӯстии ҳар миллат меҳнаткашон, ҳар касро бояд ба он ҳидоят намояд, ки имкониятҳои суръатафзоиро дар республикаи худ ба манфиати тамоми мамлакат пурра истифода баранд. Дараҷаи баланди ҳосилнокии меҳнат ва сифати маҳсулот, ҳалли босуръати проблемаҳои иҷтимоӣ, инкишофи маданият, муваффақияти бозсозӣ ва демократиконӣ, татбиқи даъвати партия «бештар социализм» метавонанд бояд мояи ифтихори миллӣ бошанд.

Сипас тарғиботчӣ қайд мекунад, ки дар «Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000-ум», ки съезди XXVII КПСС тасдиқ намуд, аз мавқеи умумидавлатии тақсимоти оқилонаи территориявии меҳнат дар доираи комплекси ягонаи хоҷагии халқ роҳҳои тараққиёти минбаъдаи ҳамаи республикаҳои иттифоқӣ муайян карда шудаанд. Ҳар яки ин республикаҳо бояд барои афзудани иқтидори иқтисодии мамлакат саҳми арзанда гузорад.

Диққати шунавандагонро ба он ҷалб бояд кард, ки дар плани панҷсолаи дувоздаҳум бо мақсади минбаъда баробар намудани дараҷаи тараққиёти республикаҳои иттифоқӣ суръатҳои гуногуни рушди иқтисодиёти онҳо пешбинӣ шудааст. Масалан, агар дар СССР истеҳсоли маҳсулоти саноат ба ҳисоби миёна 23 фоиз афзояд, пас дар Қирғизистон он 24, дар Тоҷикистон ва Қазоқистон 26, дар Ӯзбекистон 28 фоиз зиёд мешавад. Дар хусуси хоҷагии қишлоқ ҳам айнан ҳаминро гуфтан мумкин аст.

Дар машғулият ба тарзи умумӣ бошад ҳам, тавсиф намудани ҳиссаи республикаҳо дар амалӣ гардидани нақшаҳои панҷсолаи дувоздаҳум ва мустаҳкам кардани иқтисодиёти умумииттифоқӣ ба мақсад мувофиқ аст.

Дар хотима тарғиботчӣ бори дигар таъкид мекунад, ки азбаски иқтисодиёти советӣ организми томе мебошад, рушду нумӯи он натиҷаи умумии прогресси иҷтимоию иқтисодии ҳамаи республикаҳои мамлакатро нишон медиҳад. Бинобар ин хеле муҳим аст, ҳар як меҳнаткаш нағз бидонад, ки ба туфайли меҳнати ӯ на фақат сарвати республикааш, балки иқтидори тамоми давлати сермиллати мо низ меафзояд. Охир дар баробари афзудани ҳиссаи меҳнаткашони ҳамаи республикаҳои советӣ ба иқтисодиёти умумииттифоқӣ на танҳо базаи моддии ҳамкории истеҳсолии онҳо васеъ мегардад, балки ҳисси шарикии дастовардҳои тамоми мардуми советӣ будан устувор гардида, ғайрати эҷодӣ баҳри комьёбиҳои нави иттиҳоди бародарии интернационалӣ ба ҷӯш меояд.

## АДАБИЁТ ДОИР БА МАВЗӮЪ

**Материалҳои съезди XXVII Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ.**—Душанбе, «Ирфон», 1986, саҳ.53 ,107, 157, 248.

**Резолюцияи Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС «Дар бораи муносибатҳои байни миллатҳо».**—Журнали «Коммунисти Тоҷикистон», № 8, 1988.

Горбачёв М. С. **Дар бораи рафти амалӣ гардондани қарорҳои съезди XXVII КПСС ва вазифаҳои ривоҷ додани бозсозӣ.** Маърӯза дар Конференцияи XIX умумииттифоқии КПСС 28 июни соли 1988.—Журнали «Коммунисти Тоҷикистон», № 8, 1988.

**Комплекси томи хоҷагии халқ—асоси моддии ягонагии халқҳои СССР.** Дар китоби «Проблемаҳои муҳими инкишофи муносибатҳои миллӣ, тарбияи интернационалӣ ва ватандӯстии омма». Китоби дарсӣ.—М., Нашриёти адабиёти сиёсӣ, 1988, саҳ. 134—155.

**Комплекси ягонаи хоҷагии халқ—асоси моддии инкишофу қаробати миллату халқиятҳои СССР.** Дар китоби «Инкишофи муносибатҳои миллӣ дар СССР». Барои мустақилона омӯзандагони назарияи марксизм-ленинизм ва сиёсати КПСС.—М., Нашриёти адабиёти сиёсӣ, 1986, саҳ. 81—98.

# МУНОСИБАТИ КОММУНИСТИРО БА МЕҲНАТ ТАҶДИД БОЯД КАРД

## *Ба муносибати 70-солагии асари В. И. Ленин «Ташаббуси бузург»*

СОЛИ 1919—душвортарин соли ҷанги гражданӣ ҷараён дошт. Қӯшунҳои Колчак ба Волга наздик мешуданд, аз ҷануб Деникин ба сӯи Москва ҳаракат мекард, ба Петроград хатар таҳдид менамуд. Ғалла кам меомад, рӯзҳое буданд, ки дар Москва умуман нон намедоданд. Одамон гуруснагӣ мекашиданд. Хатару изтироб торафт меафзуд. Ва дар ҳамин айём шанбегиҳои коммунистӣ: якбора ҷӯш задани ғайрат, меҳнати бепули ихтиёрӣ «барои дастболо шудан ба душмани синфӣ»—чунон ки он вақтҳо мегуфтанд. В. И. Ленин ин ғалабаи коргаронро бар худбинии хеш, номуташаккилӣ, беинтизомӣ, бар одатҳои кӯҳна, нобоварӣ ба қувваҳои худ Ташаббуси бузург—тавлиди меҳнати коммунистӣ номид.

Аз он вақт 70 сол сипарӣ гардид. Ному шаклҳои ташкили пешқадами меҳнат, нишондиҳандаҳо ва баҳо ба комьёбиҳои ҳақиқӣ тағьир ёфтанд, саноат низ симои худро дигар сохта, чандин баробар афзуд, савияи дониш, ихтисосу маданияти коргарон баланд шуд. Шанбегиҳо бошанд, ҳамчун хотираи меҳнатию маънавӣ ва ҳамчун омодагии мо ба пайравӣ кардан ба даъвати ленинӣ барои ноил шудан ба меҳнати коммунистӣ боқӣ монданд.

Аммо акнун, дар давраи бозсозии тафаккур ва фаъолияти амалӣ, мо ҳақ дорем, тасаввуроти қолабиамонро дар бораи меҳнати коммунистӣ тағьир дода, барои пурратар баррасӣ кардани идеяи «Ташаббуси бузург» бикӯшем. Мо нағз омӯхтаем, ки меҳнати коммунистӣ ин меҳнати ихтиёрӣ ва бепул, меҳнат барои ҷамъият, барои нафъи ҳамаи мо мебошад. Дар айни замон чунин тасаввурот яктарафаю сатҳӣ ва аз ҷиҳати илмӣ нодуруст аст. Дар асари В. И. Ленин вай мазмуни чуқуртар ва худи мафҳуми «Меҳнати бепул» дар он айём ки шанбегиҳо нав арзи вуҷуд мекарданд, мазмуни мушаххаси танҳо барои ҳамон замон хосе дошт. Дар шанбегиҳои соли 1919 коргарон на барои он бепул кор мекарданд, ки эҳтиёҷ надоштанд. Баръакс, онҳо камбағал буданд, вале худи мамлакат низ камбағалу ғоратшуда буд. Меҳнати бепули коргарон як навъ кӯмак, хайре барои Ватан, баҳри барқарор намудани иқтисодиёти он, ҳимоя аз душманонро дошт. В. И. Ленин он вақтҳо маҳз аз хусуси қурбонии бошууронаи коргарон барои ғалабаи социализм сухан ронда буд.

Вале соли 1919 сипарӣ шуд ва дар нутқҳои ӯ тавсияҳои дигар пайдо гардиданд. «На бевосита дар асоси шавқу завқ, балки бо ёрии шавқу завқе, ки маҳсули революцияи кабир аст, дар асоси ҳавасдории шахсӣ, дар асоси манфиатдории шахсӣ, дар асоси ҳисоби хоҷагӣ аввал кӯпруки мустаҳкам бисозед, ки дар мамлакати майдадеҳқонӣ ба воситаи капитализми давлатӣ ба сӯи социализм барад»,—навишта буд В. И. Ленин дар асараш «Ба муносибати чорсолагии Революцияи Октябрь» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 33, саҳ. 41). Ва худи ҳамин ҷо низ навишта буд: «Манфиатдории шахсӣ боиси равнақ ёфтани истеҳсолот мешавад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 41). Шавқу завқ, ҷӯшу хурӯш, хоҳиши самимонаи барои социализм кор кардан рад карда намешаванд, вале онҳо, метавон гуфт, ба «ёрдамчӣ»-и муносибатҳои моддии меҳнат табдил мегарданд.

Ба шавқу завқ ва иштиёқи меҳнат аз он сабаб махсус умед бастан мумкин нест, ки онҳо муштарак шуда, ҳамаи одамонро фаро гирифта наметавонанд. «Тамоми меҳнаткашон» ба ин кор як зайл қобилият доранд гуфта гумон кардан ибораи пучтарин ва ё хаёли хом... мебуд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 29, саҳ. 450). Аслан меҳнати «бепул» ҳатто дар замони коммунизм низ буда наметавонад, танҳо принципи тақсимот дигар мешавад: аз ҳар кас мувофиқи қобилияташ—ба ҳар кас мувофиқи талаботаш.

Меҳнат ҳамеша таҷдиди қувваҳои ҷамъиятии инсон мебошад ва ҳавасмандгардонии он бояд қисми таркибии мазмуни худи процесси меҳнатӣ бошад. Бинобар ин «бемузд» ва ҳавасманд гардонда нашудани меҳнат аломати ҳатмии коммунистӣ будани он нест ва умуман идеяи асосии «Та-

шаббуси бузург» аз ин иборат намебошад. Дар баҳои ленинии шанбегиҳои коммунистӣ моҳияти асосии он ошкор мегардад. «Шанбегиҳои коммунистӣ»,—навишта буд ӯ,—маҳз аз ҳамин сабаб аҳамияти бузурги таърихӣ доранд, ки ба мо дар афзоиши ҳосилнокии меҳнат, дар гузаштан ба интизоми нави меҳнат, дар муҳайё кардани шароити социалистии хоҷагӣ ва зиндагонӣ ташаббуси бошуурона ва ихтиёронаи коргаронро нишон медиҳанд» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 452).

Бозсозии муносибатҳои иҷтимоию иқтисодӣ (дар ҷое, ки вай назаррас аст ва дар ҷое, ки коллективҳои меҳнатӣ аз манъкуниҳои бюрократӣ ва фармонфармоии беохири маъмурӣ фориғ мегарданд) бисьёр мисолҳои хеле афзудани ҳосилнокии меҳнатро ба миён меоварад. Инчунин маълум мешавад, ки ҳосилнокии меҳнат мутлақо мазмуни мустақил надорад, ҳарчанд органҳои маъмурӣ нишондиҳандаҳои онро холо ҳам ба планҳои истеҳсолӣ дохил намуда, ҳисоботи дахлдор талаб мекунанд. Ҳосилнокии меҳнат нишондиҳандаи асосӣ аст, ки ба ҳамон андоза вай ба натиҷаи ниҳоии маҳсулоти барои одамон зарурӣ дохил мегардад. Охир маҳсулоти ба ҳеҷ кас нодаркорро истеҳсол намуда ё худ таҳкурсии биноҳои наверо, ки сипас сохтмони онҳо хобанда мешавад, бунъёд карда, ба ҳосилнокии баланди меҳнат муваффақ шудан мумкин аст.

В. И. Ленин тавлиди меҳнати коммунистиро ҳамчун тавлиди интизоми нави социалистӣ низ мешуморид, ки он аз интизоми истеҳсолоти феодалӣ ва капиталистӣ фарқ мекунад. Аммо ӯ таъкид менамуд, ки интизоми социалистии меҳнат «... аз шароити моддии истеҳсолоти калони капиталистӣ ба вуҷуд меояд, фақат аз ҳамин шароит ба вуҷуд меояд . Бе ин шароити он интизом номумкин аст» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 448). Ин хулосаи ленинирро аксар вақт фаромӯш мекунем, интизомнокиро бошад, аз маҷбурият иборат медонему бас. Одам (ё коллектив), амру фармонро ба ҷо орад, вай боинтизом аст, самараи амалии ин «маҷбурият» бошад, кори дуюминдараҷа аст. Масалан, дар мо ба интизоми молу маҳсулотфиристӣ дар робитаҳои байнисоҳавӣ барин нишондиҳанда диққати калон дода мешавад. Алҳол, ки бозсозии робитаҳои истеҳсолӣ-техникӣ ва иқтисодии корхонаҳо ва соҳаҳои томи истеҳсолот ҷараён дорад, ин нишондиҳанда, зоҳиран, роли танзимгариашро нигоҳ медорад. Вале, вақте ки робитаҳо муқаррар гардида, як ҳолати табиӣ шуда мемонанд, он гоҳ зарурати вайронкунандаи молфиристонҳо умуман аз байн меравад. Пеш аз ҳама касе, ки шартномаи маҳсулотфиристониро вайрон мекунад, аз ҷиҳати иқтисодӣ бохт мекунад. Интизоми истеҳсолоти социалистӣ бояд на бо амру фармони идораҳои роҳбарикунанда таъмин гардад, балки ҷузъи табиии шароитҳои моддии истеҳсолот бошад. Худи истеҳсолот аз баҳри коргарони (ва ҳатто роҳбарони) беинтизом мебарояд. Дар «истеҳсолоти калони капиталистӣ», ки ба ибораи В. И. Ленин, социализм бояд онро омӯхта, ба тарзи социалистии худ истифода барад, маҳз ҳамин тавр аст.

Чунон ки мебинем, ғояҳои «Ташаббуси бузург» (агар онҳоро дар якҷоягӣ бигирем) бевосита ба проблемаҳои ҳозира мувофиқ меоянд. Пай бурдан душвор нест, ки чунин асоси муттаҳидсозандаи тамоми ғояҳои ленинӣ инсон, қисмати одамон дар айёми гардиши куллии революционӣ мебошад. Агар ба дигар асар, маърӯзаҳо ва нутқҳои ҳамонвақтаи В. И. Ленин мурооҷиат кунем, пас проблемаи инсон боз равшантар ба назар мерасад. Маҳз ҳамон вақт чунин даъват баланд садо дода буд: «Аввалин қувваи истеҳсолкунандаи тамоми инсоният коргар, меҳнаткаш мебошад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 29, саҳ. 388).

Таҷдиди концепцияи ленинии социализм ҳамчун мақсади асосии бозсозӣ, дар ниҳояти кор, маънои баргаштан ба проблемаи инсон, ҳаёту фаъолияти истеҳсолӣ-иқтисодӣ ва сиёсӣ, рушди маданиии ӯро дорад. Нуктаҳои умуминазариявии ин процесс акнун муайян гардидаанд. Дар хусуси роҳу усулҳои дар амал татбиқ намудани онҳо бошад, пас онҳо бояд, пеш аз ҳама, аз таҷрибаи коргарон, меҳнаткашон гирифта шаванд. В. И. Ленин маҳз ҳамин тавр муносибат менамуд. Ғояҳои «Ташаббуси бузург» мисоли он аст.

**А. ДЕРЮГИН,**
**номзади илми фалсафа.**

Ба матбаа 27.06.89 супурда шуд. Ба чопаш 28.07.89 имзо шуд. КЛ 04894. Формати 70×108¹/₁₆. Чопи офсетӣ. Коғази офсетии № 1. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Ҷузъи рангаи шартӣ 8, 75. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 9,8. Адади нашр 15305 нусха (ба забони тоҷикӣ — 10733, ба забони русӣ — 4572). Супориши № 697. Нархаш 25 тин.

Матбааи Нашриёти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон
734018 ш. Душанбе, хиёбони «Правда», 16.

